*«…Бигзор ин фарҳанги ҷомеъ ҳамчун мероси азизи гузаштагони мо дастраси ҳар хонадони тоҷик ва китоби рӯимизии ҳар фарди бонангу номуси миллат бошад».*

*Эмомалӣ Раҳмон*

«... بگذار این فرهنگ جامع همچون میراث عزیـز گذشـتگان مـا دسـترس هـر خاندان تاجیک و کتاب روی میزی هر فرد با ننگ و ناموس ملت باشد»

**امام علی رحمان**

اکدیمیۀ علم‌های جمهوری تاجیکستان
پژوهشگاه زبان و ادبیات به نام رودکی

# فرهنگ تفسیری زبان تاجیکی

## (عبارت از ۲ جلد)

**جلد ۱**

**ا – ن**

**زیر تحریر**

سیف الدین نظرزاده (رئیس)، احمدجان سنگین‌اف،
سید کریم‌اف، میرزاحسن سلطان

دوشنبه – ۲۰۰۸

**АКАДЕМИЯИ ИЛМҲОИ ҶУМҲУРИИ ТОҶИКИСТОН**

**ПАЖӮҲИШГОҲИ ЗАБОН ВА АДАБИЁТИ БА НОМИ РӮДАКӢ**

# ФАРҲАНГИ
# ТАФСИРИИ ЗАБОНИ ТОҶИКӢ

**(иборат аз 2 ҷилд)**

**ҶИЛДИ 1**

**А – Н**

**Зери таҳрири**

**Сайфиддин Назарзода (раис), Аҳмадҷон Сангинов,**

**Саид Каримов, Мирзо Ҳасани Султон**

**Душанбе – 2008**

**ББК92 Я2+81.2 Тоҷик – 4 +81.2 Форс – 4**
**Ф-41**

**Тартибдиҳандагон:**
С. Назарзода, А. Сангинов, Р. Ҳошим, Ҳ. Рауфзода

**Иштирокдорони таҳрир ва такмили аввал:**
С. Назарзода, А. Сангинов, А. Маниёзов, С. Каримов,
М.-Ҳ. Султон, О. Қосимов, С. Матробов, С.Сабзаев

**Иштирокдорони таҳрири ниҳоӣ:**
С. Назарзода, С. Каримов, М.-Ҳ. Султон, А. Сангинов
Ҳамгунсозӣ ва коркарди фарҳангнигорӣ: С. Холматова, С. Каримов

**Таҳрири назоратӣ:** Ғ. Қодиров, С. Холматова

Фарҳанги тафсирии забони тоҷикӣ беш аз 80 ҳазор вожаву ибора ва таркибҳои забони тоҷикиро фаро гирифта, аз лиҳози сохтор калимаву таркиб ва истилоҳоти ҳам давраи классикии инкишофи забон ва ҳам давраи муосири рушди онро дар бар гирифтааст.

Дар охири фарҳанг мифтоҳи арабӣ замима шудааст.

Фарҳанг барои истифодаи доираи васеи хонандагон пешбинӣ мешавад.

**Тасҳеҳот:** И. Мискинов, С. Зарафшонӣ, Г. Усмонова,
Ч. Назаршоева, С. Некбахтшоева, О. Мирзоева

**Чопи компютерӣ:**

а) бо хати кириллиасос: Ч. Назаршоева, Н. Ашӯрова, О. Мирзоева, С. Некбахтшоева, Г. Усмонова, М. Раҷабова, Ш. Назарзода, М. Носирова, А. Шералиева;

б) бо хати арабиасос: И. Мискинов, Г. Усмонова, О. Қосимов, М. Музофиршоев, С. Матробов.

ISBN 978-99947-715-5-4 (ҷ.1)
ISBN 978-99947-715-7-8

# П Е Ш Г У Ф Т О Р

Фарҳангнигорӣ дар таърихи забони тоҷикӣ собиқаи дерина ва намунаҳои барҷаста дорад. Фарҳангу луғатномаҳои фаровон, ки луғатшиносон ва фарҳангнигорони машҳур дар даврaҳои гуногун таҳия ва таълиф кардаанд, ганҷинаи бебаҳои вожагони забони тоҷикӣ маҳсуб гардида, то имрӯз қолаб ва шаклу гунаҳои мухталифи калимасозӣ ва истилоҳофаринии забон аз рӯи онҳо омӯхта мешавад. Дар ин фарҳанг ва луғатҳои гуногунҳадаф муаллифону мураттибон тағйироту таҳаввулоти бахши вожагони забон ва калимаҳои навсохту тозаэҷоди замони худро бо шарҳу тафсир сабт карда, барои нигаҳдошту такмил ба ояндагон мерос мондаанд.

Фарҳангнигорӣ як риштаи басо муҳими забоншиносии тоҷик буда, таҳлил ва баррасии он яке аз василаҳои асосии пажӯҳиш ва таҳқиқи бахши вожагони забон маҳсуб мешавад.

Ҳадафи асосии чунин таҳқиқот таҳияи феҳристи мукаммали фарҳангҳои тоҷикӣ-форсӣ, тартиб додани маҷмӯи умумии баргаҳои хаттӣ ва компютерии вожагон ва таркибҳои дар ин фарҳангҳо сабтшуда, баррасии илмии усулҳои фарҳангнависӣ, таҳия ва нашри матни интиқодии фарҳангҳои пешин, бунёди як маркази умумии таҳқиқи муқоисавии фарҳангҳо ва дар ниҳоят, дар асоси ин фарҳангҳо таҳия намудани як фарҳанги мукаммали вожагони тамоми минтақаҳои интишори забон мебошад.

Муҳаққиқони забоншинос марҳилаҳои таърихи фарҳангнигории тоҷикӣ-форсиро ба таври шартӣ ба марҳилаҳои тоисломӣ ва баъдиисломӣ ҷудо менамоянд. Аз давраи тоисломии фарҳангнигории тоҷик ба ғайр аз чанд намуна, аз қабили «Фарҳанги оим-евак» (Frahang-i oim-evak), «Фарҳанги паҳлавик» (Frahang-i pahlavik) дигар осоре ба дасти мо нарасидааст, ки дар асоси онҳо оид ба сатҳи фарҳангнигорӣ дар як давраи тақрибан якунимҳазорсолаи таърихи забон ба таври муфассал қазоват намоем. Дар «Фарҳанги оим-евак», ки бо ҳуруфоти авестоӣ ва паҳлавӣ таҳия шудааст, калимаву вожаҳои авестоӣ ба забони паҳлавӣ шарҳ ёфта ва дар «Фарҳанги паҳлавик» бошад, идеограммаҳои забони форсии миёна (паҳлавӣ) тафсир шудаанд. Бояд гуфт, ки фарҳангнависӣ барои матнҳои бостонӣ, махсусан матнҳои динии зардуштӣ баъдан ҳам идома ёфта, нусхаҳои ин гуна фарҳангҳо дар марказҳои эроншиносии дунё маҳфузанд.[1]

Замони авҷу густариши фарҳангнигорӣ ба давраи навини таърихи забон, ки бо номи форсии нав ё форсии дарӣ машҳур аст, рост меояд. Тавре ки маълум аст, аз асри XI сар карда ба забони тоҷикиву форсиву дарӣ фарҳангҳои сершуморе, аз қабили «Луғати фурс»-и Асадии Тӯсӣ, «Фарҳанги Ҷаҳонгирӣ»-и Ҳусайни Инҷу, «Баҳори Аҷам»-и Рой Текчанди Баҳор, «Фарҳангнома»-и Ҳусайни Вафоӣ, «Фарҳангӣ Рашидӣ»-и Абдуррашиди Таттавӣ, «Бурҳони қотеъ»-и Муҳаммадҳусайни Халафи Табрезӣ,

---

[1] *Муфассал ниг: Основы иранского языкознания. Среднеиранские языки. –Москва, 1981, -С. 14-15, 235-236; Энсиклопедияи советии тоҷик, -Душанбе, 1987, ҷилди 7. -С. 537-538; Маҷидов Ҳ. Забони адабии муосири тоҷик, -Душанбе, 2007, ҷ. 1, -С.191; Баевский И. С. Описание таджикско–персидских рукописей Института народов Азии. – Вып. 4. –Москва, 1962, -С. 51-52.*

«Ғиёсуллуғот»-и Муҳаммади Ғиёсуддин, «Чароғи ҳидоят»-и Алихони Орзу ва даҳҳо луғатномаҳои дигар таҳия ва тадвин шудааст. Устод Саид Нафисӣ дар мақолаи «Фарҳангҳои порсӣ» феҳристи фарҳангҳои форсиро овардааст, ки он 202 луғатро дар бар мегирад ва қисме аз онҳо то замони мо нарасидааст. Дар «Луғатнома»-и Деҳхудо шумораи ин фарҳангҳо 250 китоб нишон дода шудааст.[2]

Муҳаққиқон ин давраро ба таври куллӣ ба ду марҳила – марҳилаи фарҳанг-нигории минтақаи Хуросон (асрҳои X-XV) ва давраи луғатсозӣ дар сарзамини Ҳиндустон (асрҳои XVI-XIX) ҷудо кардаанд.[3] Ба ин даврабандӣ бояд як марҳилаи дигар - марҳилаи фарҳангнигории замони муосир (асрҳои XX-XXI) низ илова шавад, зеро ин марҳилаест, ки дар фарҳангнигории тоҷикӣ-форсӣ таҳаввулоти амиқе рух дод ва он имрӯз бояд аз ҷониби муҳаққиқон ба таври алоҳида мавриди баррасии амиқи илмӣ қарор гирад.

Қадимтарин луғати тафсирӣ, ки то замони мо маҳфуз мондааст, «Луғати фурс»-и Асадии Тӯсӣ (асри XI) мебошад. «Луғати фурс» тафсири калимаҳои нодиреро, ки дар осори шоирони Осиёи Миёна ва қисми шарқии Хуросони асри X ва ибтидои асри XI вомехӯранд, фаро мегирад. Ин калимаҳо бо намунаҳо аз ашъори Рӯдакӣ, Дақиқӣ, Фирдавсӣ, Унсурӣ, Фаррухӣ ва дигарон оварда шудаанд. Дар фарҳангҳои баъдина аз осори Хоқонӣ, Низомӣ, Саъдӣ ва дигарон низ шоҳид оварда шудааст. Ба ин тариқ, фарҳангҳо тадриҷан ташаккулу такомул ёфта, забони тоҷикӣ- форсиро дар тамоми қаламрави интишори ин забон дар бар гирифтаанд. Метавон гуфт, ки фарҳангҳои то асри XV таълифшуда дар минтақаи Осиёи Миёна ва Хуросону Эрон идомаи мантиқии ҳамин «Луғати фурс»-и Асадии Тӯсӣ мебошанд.

Дар асри XV ва махсусан дар асри XVI баъд аз барқарории давлати темуриёни Ҳинд ва интишори забони тоҷикӣ-форсӣ дар ин сарзамин маркази илми фарҳангнигории тоҷику форс низ ба ин кишвари паҳновар интиқол ёфт. Дар асрҳои XV–XVII дар Ҳиндустон фарҳангҳои машҳуре мисли «Шарафномаи Мунярӣ»-и Иброҳим Қавоми Форуқӣ (асри XV), «Туҳфатуссаодат»-и Зиёуддини Муҳаммад (асри XVI), «Муаййидулфузало»-и Муҳаммад ибни Лоди Деҳлавӣ (1519), «Мадорулафозил»-и Файз ибни Асадулуламо (1593), «Фарҳанги Ҷаҳон-гирӣ»-и Ҳусайни Инҷу (1608), «Бурҳони қотеъ»-и Муҳаммадҳусайн ибни Халафи Табрезӣ (1652), «Фарҳанги Рашидӣ»-и Абдуррашиди Таттавӣ (1654) ва дигарон таълиф ёфтаанд. Дар садаҳои XVIII-XIX дар минтақаҳои форсизабон фарҳангу луғатномаҳои зиёде таҳия шудаанд, ки намоёнтарину муҳимтарини онҳо «Баҳори Аҷам»-и Рой Текчанди Баҳор (1739), «Сироҷуллуғот» ва «Чароғи ҳидоят»-и Сироҷиддин Алихони Орзу (миёнаҳои асри XVIII), «Ҳафт қулзум»-и Ғозиуддин Ҳайдар (1818), «Ғиёсуллуғот»-и Муҳаммад Ғиёсиддин (1827), «Фарҳанги Онандроҷ»-и Муҳаммади Подшоҳ (1888) мебошанд.[4]

Ошноии эрониён бо фарҳангу дастовардҳои илмӣ ва фарҳангу тамаддуни аврупоиён ва нуфузи сиёсию иҷтимоии ҷаҳони Ғарб дар фарҳангнигории анъана-вии эрониёни садаи XX низ дигаргуниҳои ҷиддӣ ба вуҷуд овард. Воруди ҳазорон мафҳум ва луғоту истилоҳоти нав аз забонҳои пешрафтаи дунё дар ҳаёти иҷтимоию сиёсӣ ва зиндагии рӯзмарраи мардуми Эрон аз соҳибони забони форсии муосир тақозо мекард, ки барои онҳо

---

[2] *Ниг: «Бурҳони қотеъ», нашри Муҳаммади Муин, чопи I, ҷ. I. -Теҳрон, 1330 ҳиҷрии шамсӣ, муқаддима. -С. 71–77; Назарзода С. Забон ва истилоҳот (Андешаҳо дар атрофи забони тоҷикӣ ва ташаккули истилоҳот). –Душанбе, 2003, -С. 78.*

[3] *Маҷидов Ҳ. Забони адабии муосири тоҷик. -Душанбе, 2007, ҷ. 1, -С. 191.*

[4] *Ниг. Фарҳанги забони тоҷикӣ (аз асрҳои X то ибтидои асри XX), иборат аз 2 ҷилд. -Москва, 1969, ҷ. 1. Сарсухан, -С. 5-7; Маҷидов Ҳ. Забони адабии муосири тоҷик. -Душанбе, 2007, ҷ. 1. -С. 191; Капранов В. А. Таджикско-персидская лексикография в Индии XVI-XIXвв. -Душанбе, 1987. -С. 5.*

муодиле пайдо кунанд ва ё дар луғатномаҳое онҳоро ҷамъ оварда ба мардум тақдим намоянд. Бинобар ин дар луғатсозӣ низ марҳилаи нав оғоз шуд ва чандин фарҳангномаҳои мӯътабар таҳия ва тадвин гардид. Аз луғатномаҳои тафсирии Эрони муосир, ки дар луғатнависии тоҷик ва хосатан дар фарҳанги ҳозир таъсири худро гузоштанд, инҳо мебошанд:

«Фарҳанги Нафисӣ ва ё «Фарнудсор»[5], таълифи Алиакбари Нафисӣ, фарҳанги тафсириест, ки солҳои 1899-1924 таълиф гардида, 158431 моддаи луғавиро дар бар мегирад, ки аз он 58879-тоаш форсӣ ва 99552-тоаш арабист. Дар фарҳанг калимаҳои туркӣ ва аврупоӣ, ки ба забони форсӣ гузаштаанд, низ тафсир ёфтаанд. Барои он ки талаффуз фаҳмо бошад, дар ҳар як сарвожаи моддаи луғавӣ овонавишти лотинии он ҳам сабт шудааст. Пас аз тафсири маънои калимаҳо таркибҳо ва ибораҳои фразеологии онҳо дар ҳамон моддаи луғавӣ шарҳ меёбанд. Муаллиф дар тафсир ба тобишҳои маъноии калима ва гунаҳои он диққат додааст. «Фарҳанги Нафисӣ» дар 5 ҷилд бори аввал солҳои 1938-1955 дар Теҳрон ба табъ расид.

«Луғатнома»-и Алиакбари Деҳхудо [6], фарҳанги бисёрҷилдаи энсиклопедӣ ва аввалин фарҳанги ҷомеест, ки калима ва истилоҳоти соҳаҳои гуногунро фаро мегирад. Яке аз хусусиятҳои барҷастаи ин «Луғатнома» айнан овардани вожагон ва ашъори шоирон аз фарҳангу луғатномаҳои тафсирии давраи классикӣ мебошад ва он як навъ ҷамъбасти фарҳангнигории тоҷикӣ-форсӣ аз «Луғати фурс»-и Асадии Тӯсӣ то ибтидои асри XX ба ҳисоб меравад.

«Фарҳанги Амид»[7], таълифи Ҳасани Амид, фарҳанги тафсириест, ки зиёда аз 25 ҳазор калимаро дар бар мегирад. Тарзи дуруст хондани баъзе калимаҳо бо ҳаракатҳои замма, фатҳа ва касра нишон дода шуда, овонавишти лотинии калимаҳои иқтибосии аврупоӣ низ оварда шудааст.

«Фарҳанги форсӣ»[8], таълифи доктор Муҳаммади Муин луғати тафсирӣ мебошад, ки солҳои 1963-1973 дар 6 ҷилд ба табъ расидааст. Се ҷилди аввали он калимаҳо, таркибҳои феълӣ ва ибораҳои рехтаро дар бар мегирад. Дар охири ҷилди 3 таркиботи хориҷӣ, фаронсавӣ, англисӣ ва ғ. илова шудааст. Дар радифи сарвожа ва баъзе ибораҳо овонавишти лотинии онҳо оварда шуда, номи лотинии истилоҳоти тиб, набатот, ҳайвонот ва ғ. дар поварақ ишора гардидааст.

Тавре мебинем, тайи садаи бист қадамҳои ҷиддӣ дар фарҳангнависии Эрон бардошта шудааст.

Вале пешрафтҳои илмӣ ва фарҳангии солҳои охир зарурати таҳия ва тадвини як фарҳанги ҷомеи забони форсӣ мутобиқ ба ниёзмандиҳои рӯзро ба миён овард. Аз ин рӯ «Интишороти сухан» кори таълиф ва чопи як фарҳанги мӯътабареро бо номи «Фарҳанги бузурги сухан»[9] оғоз намуд ва тайи солҳои 1995-2003 он дар 8 ҷилд аз чоп баромад. Фарҳанги мазкур ба таври кулл мутобиқ ба завқ ва фаҳмиши табақаи миёнаи босаводони эронӣ ва ҳамчунин дигар хонандагони кишварҳои ҳамзабон таҳия ва тадвин шудааст, то ки ҳам эҳтиёҷоти касоне, ки ба матнҳои муосир ва вожаҳои ноошнои забони гуфтории рӯзмарра бармехӯранд ва ҳам ниёзи

[5] *Алиакбари Нафисӣ, Фарҳанги Нафисӣ, дар панҷ ҷилд. - Теҳрон, 1964; Энсиклопедияи советии тоҷик, -Душанбе, 1983, ҷилди 7. -С. 537.*

[6] *Алиакбари Деҳхудо, Лугатнома, дар 17 ҷилд. - Теҳрон, 1373//1995; Энсиклопедияи советии тоҷик. -Душанбе, 1983, ҷилди 4. -С. 72.*

[7] *Ҳасани Амид, Фарҳанги Амид, дар ду ҷилд, чопи шашум, Теҳрон, 1351//1973; Энсиклопедияи советии тоҷик.- Душанбе, 1983, ҷилди 7. –С.536.*

[8] *Муҳаммади Муин, Фарҳанги форсӣ, дар шаш ҷилд. - Теҳрон, 1963–1973; Энсиклопедияи советии тоҷик, Душанбе, 1983, ҷилди 7. -С. 538.*

[9] *Ҳасани Анварӣ, Фарҳанги бузурги сухан, дар 8 ҷилд. - Теҳрон, 1995–2003*

ононеро, ки ба матнҳо ва осори куҳан сарукор доранд, бароварда тавонад.

Фарҳангҳои тафсирии забони тоҷикӣ дар замони шӯравӣ нисбат ба луғатҳои дузабонаи русӣ-тоҷикӣ ва тоҷикӣ-русӣ таърих ва умри кӯтоҳтаре доранд. Тавре ки медонем, нахустин кӯшиш барои сохтани чунин фарҳанг ҳанӯз солҳои 30-юм аз ҷониби устод С. Айнӣ оғоз гардида буд. Ӯ соли 1938 нусхаи дастнависи фарҳангро барои таҳрир ба академик Е.Э. Бертелс фиристода буд. Бо сабабҳои гуногун ва шояд ба сабаби оғози Ҷанги Бузурги Ватанӣ нусхаи он, ки барои чоп ба Нашриёти Давлатии Тоҷикистон фиристода шуда буд, аз байн рафтааст. Нусхаи дуюми ба ҳуруфоти лотинӣ баргардоншудаи он соли 1944 аз ҷониби А. Деҳотӣ ва Я. Калонтаров ошкор гардид. Ин фарҳанг бо такмилу иловаҳо аз осори устод аз тарафи Ҳ. Рауфзода ва Р. Ҳошим мутобиқи усулҳои вожашиносии нав таҳия гардида, соли 1976 ба сурати ҷилди алоҳидаи Куллиёт, ба муносибати 100-солагии устод С. Айнӣ ба чоп расид. Фарҳанги мазкур «Луғати нимтафсилии тоҷикӣ барои забони адабии тоҷик»[10] ном дошта, бештар аз 11000 вожаро фаро мегирад.

Яке аз ҳодисаҳои муҳиме, ки дар таърихи фарҳангсозии забони тоҷикӣ дар даврони шӯравӣ ва ҳатто хато нахоҳад буд, агар гӯем дар ҳаёти фарҳангии Тоҷикистон рух дод, ин чопи «Фарҳанги забони тоҷикӣ» дар ду ҷилд аст, ки 45000 калима ва таркиботро дар бар мегирад. Соли 1958 таҳияи ин фарҳанг дар нақшаи корҳои илмии Пажӯҳишгоҳи забон ва адабиёти ба номи Рӯдакӣ дохил карда шуд ва баъд аз ин кори ҷиддӣ барои сохтани ин луғат оғоз гардид. Баъди тахминан 10 сол (1969) ҳосили меҳнати ҳайати калони вожашиносон ва олимони соҳаҳои забон ва адабиёт бо номи «Фарҳанги забони тоҷикӣ» дар ду ҷилд зери таҳрири М. Шукуров, В.А. Капранов, Р. Ҳошим, Н.А. Маъсумӣ рӯи чопро дид. Ин нахустин фарҳанге буд, ки дар қарни XX нашр шуда, вожагони забони тоҷикиро (албатта дар ҳудуди имконоти ин ду ҷилд) аз асри X то ибтидои садаи XX дар бар мегирифт. Дар таҳияи ин луғат фарҳангҳои маъруф ва серистеъмоли забони тоҷикӣ, чун «Бурҳони қотеъ», «Ғиёсуллуғот» ва мисли инҳо истифода шуда, маводи фаровон ва мисолу иқтибососоти зиёд аз осори шоиру нависандагони классикӣ дар он ҷой дода шудааст. Қайд кардан бамаврид аст, ки ҳамин «Фарҳанги забони тоҷикӣ» бо баргардон аз хати кириллӣ ба форсӣ ва бо баъзе шарҳҳои Мӯҳсини Шуҷоӣ аз тарафи муассисаи «Фарҳанги муосир»-и Эрон дар 2 ҷилд (Теҳрон, 2006 ) ба табъ расид.

Табиист, ки забон ҳамчун падидаи ҷамъиятӣ ҳамеша дар ҳоли инкишофу такомул ва тағйиру таҳаввул буда, пайваста мафҳумҳои нав ва маълумоти тозаи фаровон тавассути расонаҳои мухталифи ахборӣ ба он ворид мегардад. Маъмулан, ин гуна воситаҳои ифода дар фарҳангҳои тафсирии забон танзим, такмил ва нигаҳдорӣ мешаванд. Дар забони тоҷикӣ то имрӯз чунин нақшро «Фарҳанги забони тоҷикӣ» мебозид, ки он ҳам бештар барои омӯзишу тадқиқи забони адабиёти классикӣ ба кор меравад. Ҳамчунин эътироф бояд кард, ки «Фарҳанги забони тоҷикӣ» асосан калимаву таъбироти адабиёти китобии асрҳои X то ибтидои асри XX-ро фаро гирифтааст. Имрӯз аз чопи он тақрибан ним аср мегузарад. Дар тӯли ин муддат дар ҳаёти иҷтимоию сиёсӣ ва фарҳангии Тоҷикистон рӯйдодҳои басо муҳим ва дигаргуниҳои бисёр амиқ ба вуқӯъ пайваст. Махсусан, пас аз эълони истиқлолият ва забони давлатӣ шудани забони тоҷикӣ дар бахши вожагону истилоҳоти он тағйироти зиёде ба вуҷуд омад. Ин таҳаввулот ва ин ҳама истилоҳоту наввожагон дар таркиби захираи луғавии забон бояд ҷойгоҳи худро пайдо кунад. Ифодаи забонии падидаҳои иҷтимоии даврони муосир дар ягон фарҳанги дигар

[10] *Айнӣ С. Луғати нимтафсилии тоҷикӣ барои забони адабии тоҷик // Куллиёт: 13 ҷилд, ҷ.12 -Душанбе: Ирфон, 1976.*

сабту танзим нагардидааст. Яке аз сабабҳои нобасомониҳои забон ва худсариҳо дар истифодаи забони ду-се даҳсолаи охир низ ҳамин омил аст.

Бори аввал аст, ки барои тасвир ва инъикоси ин тағйироту таҳаввулот ва пешрафтҳое, ки дар як муддати тӯлонӣ, яъне қариб як аср дар таркиби луғавии забони адабии тоҷикӣ рух додаанд, фарҳанги тафсирие бо фарогирии тақрибан 80 ҳазор калимаву ибора мураттаб ва нашр мешавад.

Дар таҳияи ин фарҳанг нуктаҳои зерин дар назар гирифта шудааст:

- инъикоси хусусиятҳои асосии забони тоҷикии давраи классикӣ то садаи XX ба таври фишурда бо истифода аз маводи «Фарҳанги забони тоҷикӣ» ва дигар фарҳангу луғатҳои давраи классикӣ бидуни овардани намунаҳо аз осори шоирон ва адибони ин давра;
- истифода аз таҷрибаи фарҳангсозиву луғатнигории ҳамзабонони мо дар Эрону Афғонистон. Дар ин мавридаз фарҳангу луғатномаҳои ҳамзабонон фақат вожаву таркибҳои серистеъмол гирифта шуд, ки аз лиҳози дарку фаҳмиш барои тамоми форсизабонон муштараканд;
- истифода аз калимаву истилоҳот ва таркибҳои забони тоҷикии муосир, ки то кунун дар фарҳангҳои тафсирӣ инъикос наёфта буд.

Забони тоҷикӣ тӯли се даҳсолаи охир аз вожаҳову ифодаҳои дарии Афғонистон ва форсии Эрон фаровон истифода бурда, таркиби луғавии хешро ғанӣ ва эҳтиёҷоти ифодаи мафҳуму падидаҳои навинро таъмин сохтааст. Айнан ҳамин гуна ниёзмандӣ дар забони дариву форсӣ низ мавҷуд аст ва «Фарҳанги тафсирии забони тоҷикӣ» барои ҳамзабононамон чунин шароитро фароҳам хоҳад овард. Гузашта аз ин, «Фарҳанги тафсирии забони тоҷикӣ» имкон медиҳад, тамоми мафҳуму зуҳуроти дар садсолаи гузашта дар калимаву истилоҳоти забони тоҷикӣ ифодагашта мавриди таваҷҷӯҳи ҳамзабонон қарор гиранд.

Манбаи асосии калимаву ибораҳои мавриди тафсири ин фарҳанг захираи бисёр бузурги ганҷинаи баргаҳо-вожаҳои мисолдори то солҳои 80-уми асри гузашта аз осори адабиёти бадеӣ, сиёсию иҷтимоӣ, илмию соҳавӣ, аз матбуоти даврӣ, ҳуҷҷатҳои расмӣ, китобҳои дарсӣ ва аз тарҷумаи асарҳои бадеии гуногун интихоб ва ҷамъомада мебошад, ки аз тарафи кормандони шӯъбаи фарҳангнигорӣ ва истилоҳоти Пажӯҳишгоҳи забон ва адабиёти ба номи Рӯдакӣ ба вуҷуд оварда шудааст. Ин ганҷина дар таҳияи «Фарҳанги тоҷикӣ ба русӣ» низ ба таври васеъ истифода шудааст.[11] Азбаски аз ибтидои солҳои 90-уми асри XX интихоб ва барчидани калимаву ибораҳо дар ин шӯъба бинобар камбуди қувваи корӣ қатъ гардид, дар таҳия, ислоҳ ва такмили «Фарҳанги тафсирии забони тоҷикӣ» маводи «Фарҳанги тоҷикӣ ба русӣ» ҳамчун сарчашмаи асосии вожагон ва ибораҳои забони муосири тоҷикӣ истифода гардид.

Инчунин, ба ғайр аз вожаву таркибҳои забони меъёр дар фарҳанг як теъдод воҳидҳои луғавӣ аз забони зиндаи халқ, ки аз лиҳози сохт зебову шинам, аз ҷиҳати ифодаи маъно бенуқсонанд ва аксар дар осори шоирону нависандагон истифода шудаанд, ҷойгоҳи худро ёфтаанд. Ин амал барои аз нав зинда кардани калимаҳои нобу асили тоҷикӣ ва мавриди истифодаи минбаъда қарор гирифтани онҳо нақши муҳим хоҳад дошт.

Мураттибони фарҳанги ҳозир ба сифати дастур ва раҳнамо дар қатори фарҳангҳои тафсирии тоҷикӣ ва форсии гуногун аз маводи ҳамаи луғатҳои дузабонаи тоҷикӣ-русӣ ва русӣ-тоҷикӣ, форсӣ ба русӣ ва русӣ ба форсӣ, Энсиклопедияи советии тоҷик дар ҳашт ҷилд, Энсиклопедияи адабиёт ва санъат дар се ҷилд ва дигар луғатномаҳои мӯътабар ҳамчун сарчашма васеъ истифода бурдаанд

---

[11] *Фарҳанги тоҷикӣ ба русӣ ҷ.1, зери таҳрири С. Д. Холматова, С. Солеҳов, С. Каримов. -Душанбе, 2004; ҷ.2, зери таҳрири Д.Саймиддинов, С. Д. Холматова, С. Каримов. -Душанбе, 2005; нашри дувум бо илова, такмил ва ислоҳ, зери таҳрири Д. Саймиддинов, С. Д. Холматова, С. Каримов. -Душанбе, 2006.*

ва ба услуби нигориши онҳо пайравӣ намудаанд.

Дар таҳияи ин фарҳанг «Фарҳанги забони ҳозираи тоҷикӣ», ки бо баъзе сабабҳо дар охири солҳои 80-уми садаи XX рӯи чопро надид, ҳамчун асос ва манбаъ ба таври васеъ истифода гардид. Фарҳанги мазкур дар охири солҳои 60-уми садаи XX бо истифода аз маводи асосии чопшуда ва боқимондаи «Фарҳанги забони тоҷикӣ» (дар 2 ҷилд, соли 1969) ва маводи забони тоҷикии садаи XX оғоз шуда, ба таври ниҳоӣ соли 1975 анҷом ёфта ба чоп тавсия шуда буд. Дар таҳияи ин фарҳанги чопнашуда Ходими шоистаи илми Тоҷикистон Раҳим Ҳошим, номзади илми филология Ҳ. Рауфзода ва номзади илми филология А. Сангинов иштирок намуданд. Дар аснои таълифи ин фарҳанг ҳамон вақт кормандони собиқи шӯъбаи фарҳангнигорӣ ва истилоҳот номзадҳои илми филология А. Отахонова, М. Собирова, М. Юсуфова дар интихоби мисолу шоҳидҳо ба мураттибон ёрии бевоситаи худро расонидаанд. Солҳои 1996-2005 ҳарфҳои ҷилди аввал аз тарафи А. Сангинов такмилу ислоҳ шуда буд. Ин ҷилд аз тарафи узви вобастаи АИ ҶТ А. Маниёзов низ қисман таҳриру такмил ва ислоҳ шуд. Матни ҳамин ҷилди якум дар Шӯрои илмии Пажӯҳишгоҳ 2 июни соли 2006 мавриди муҳокимаи ҷиддӣ қарор гирифт. Дар ин ҷаласа зикр гардид, ки бо дарназардошти тағйироту инкишофи забон дар даврони истиқлолият ба забон калимаву ибораҳои зиёде ворид гардидааст, ки дар ин фарҳанг ҳанӯз инъикос нашудааст ва ҳар ду ҷилди ин фарҳанг ба таҳрир ва такмилу иловаҳои ҷиддӣ ниёз дорад. Бинобар ин, Шӯрои илмӣ қарор кард, ки барои таҳрир, такмил ва ислоҳи бунёдӣ гурӯҳи корӣ ва ҳайати таҳририя созмон дода, фарҳанг бо истифода аз вожаҳову таркибҳои имрӯзаи забони тоҷикӣ таҷдиди назар шавад.

Ҳамин тариқ, дар таҳияву таҳрир ва такмили ниҳоии «Фарҳанги тафсирии забони тоҷикӣ» ҳайати зерини муаллифон ва муҳаррирон иштирок намуданд:

I. Таълифи фарҳанг:

- ҳарфҳои И, К, Л, М (м-мол), О, Р, С, Т, Х, Ҳ (х-ҳарф), Ш – Р. Ҳошим;
- ҳарфҳои А, Г, Ғ, Е, Ё, Ж, М (мола-мӯя), Н, П, Ӯ, Ҳ (ҳасаб-ҳӯрт), Ч, Ҷ, Э, Ю, Я - Ҳ. Рауфзода;
- ҳарфҳои Б,В, Д,З,Й,Қ,У - А.Сангинов;
- бахши аъзами иловаҳо–С.Назарзода.

II. Таҳриру такмили фарҳанг:

А. Ҷилди аввали фарҳанг.

1. Таҳрири аввал (то иловаҳои бунёдӣ) - А. Сангинов (ҳамаи ҳарфҳо), А.Маниёзов (ҳарфҳои А, Б, В, Г, Д, Е, Ё, Ж, З ва қисми аввали К).

2. Таҳрир ва такмил (иловаҳои бунёдӣ) - С. Назарзода (ҳарфҳои А-Н), С. Каримов (ҳарфҳои А-Н), М.-Ҳ. Султон (ҳарфҳои Б-Н), А. Маниёзов (ҳарфҳои Г, Ғ), К (қисман), О, Қосимов (ҳарфҳои А,Б,И,Қ), С. Матробов (ҳарфҳои А,В,З,К,М), С. Сабзаев (ҳарфи Н).

3. Таҳрири ниҳоӣ: С. Назарзода, С. Каримов, М.-Ҳ. Султон, А. Сангинов.

4. Таҳрири назоратӣ: Ғ. Қодиров ва С. Холматова.

5. Ҳамгунсозӣ ва коркарди фарҳангнигорӣ: С. Холматова ва С. Каримов.

6. Тасҳеҳот: И. Мискинов, С. Зарафшонӣ, Ч. Назаршоева, С. Некбахтшоева, Г. Усмонова, О. Мирзоева.

Б. Ҷилди дуюми фарҳанг.

1. Таҳрир ва такмил: С. Назарзода (ҳарфҳои О-Я), М. Музофиршоев (ҳарфҳои Ҷ, Ш, Э, Ю, Я), С. Сабзаев (ҳарфҳои Х, Ҳ), О. Саидҷаъфаров (ҳарфҳои О, У, Ӯ, Ф), О. Қосимов (ҳарфҳои Ф, Х, Ҳ, Ч), С. Матробов (ҳарфҳои П, Т, Ҳ ), Қ. Тӯраҳасанов (ҳарфҳои Р, Т), М.-Ҳ. Султон (ҳарфи С, Ф, Ш).

2. Таҳрири ниҳоӣ: С. Назарзода, С. Каримов, М.-Ҳ. Султон, А. Сангинов.

3. Таҳрири назоратӣ: Ғ. Қодиров ва С. Холматова.

4. Ҳамгунсозӣ ва коркарди фарҳангнигорӣ: С. Холматова ва С. Каримов.

5. Тасҳеҳот: И. Мискинов, Г. Усмонова, Ч. Назаршоева, С. Некбахтшоева, О. Мирзоева.

III. Мифтоҳи арабии вожагон: Фирӯзи Набавӣ ва И. Мискинов.

IV. Чопи компютерӣ:

а) бо хати кириллиасос: Ч. Назаршоева, Н.Ашӯрова, О.Мирзоева, С.Некбахтшоева, Г. Усмонова, М. Раҷабова, Ш. Назарзода, М. Носирова, А. Шералиева;

б) бо хати арабиасос: И. Мискинов, Г. Усмонова, О Қосимов, М. Музофиршоев, С. Матробов.

Роҳбарияти Пажӯҳишгоҳи забон ва адабиёти ба номи Рӯдакӣ ба аъзои Шӯрои илмии Пажӯҳишгоҳ ва кормандони фаъоли он аъзои вобаста ва пайвастаи Академияи илмҳои Ҷумҳурии Тоҷикистон М. Шакурӣ, Х. Отахонова, Д. Саймиддинов, М. Муллоаҳмадов, докторҳои илми филология Р. Ҳодизода, Д. Карамшоев, Б. Тилавов, Ф. Зикриёев, А.Мирзоев, М.Файзов, Д.Обидов, номзадҳои илми филология С.Мирзоев, А. Набиев, Р. Аҳмадов, В. Самадов, Ш. Солеҳов, Б. Алиев, М. Муҳаммадиев, ки дар баррасӣ ва муҳокимаи ин фарҳанг фаъолона иштирок намуда, маслиҳатҳои муфид ва арзишманд додаанд, изҳори сипос ва ташаккур менамояд.

Албатта, дар баробари муваффақияту дастовардҳо, ин фарҳанг аз камбуду нуқсонҳо низ орӣ нест. Бинобар ин аз тамоми алоқамандоне, ки дар бораи ҳусну қубҳи ин фарҳанг изҳори ақида кардан мехоҳанд, хоҳишмандем мулоҳиза ва пешниҳодҳои худро ба нишонии шаҳри Душанбе, хиёбони Рӯдакӣ, 21, Пажӯҳишгоҳи забон ва адабиёти ба номи Рӯдакии Академияи илмҳои Ҷумҳурии Тоҷикистон бифиристанд, то дар нашрҳои минбаъда ба эътибор гирифта шаванд.

## پیشگفتار

فرهنگ‌نگاری در تاریخ زبان تاجیکی سابقه‌ی دیرینه و نمونه‌های برجسته دارد. فرهنگ و لغت نامه‌های فراوان، که لغت شناسان و فرهنگ نگاران مشهور در دوره‌های گوناگون تهیه و تالیف کرده‌اند، گنجینه‌ی بی بهای واژگان زبان تاجیکی محسوب گردیده، تا امروز قالب و شکل و گونه‌های مختلف کلمه‌سازی و اصطلاح‌آفرینی زبان از روی آنها آموخته می‌شود. در این فرهنگ و لغت‌های گوناگون هدف مؤلفان و مرتبان تغییرات و تحولات بخش واژگان زبان و کلمه‌های نوساخت و تازه‌ایجاد زمان خودرا با شرح و تفسیر ثبت کرده، برای نگهداشت و تکمیل به آیندگان میراث مانده‌اند.

فرهنگ نگاری یک رشته‌ی بسا مهم زبان‌شناسی تاجیک بوده، تحلیل و بررسی آن یکی از وسیله‌های اساسی پژوهش و تحقیق بخش واژگان زبان محسوب می‌شود. هدف اساسی چنین تحقیقات تهیه فهرست مکمل فرهنگ های تاجیکی- فارسی، ترتیب دادن مجموع عمومی برگه‌های خطی و کامپیوتری واژگان و ترکیب‌های در این فرهنگ‌ها ثبت شده، بررسی علمی اصولهای فرهنگ‌نویسی، تهیه و نشر متن انتقادی فرهنگ‌های پیشین، بنیاد یک مرکز عمومی تحقیقی مقایسوی فرهنگ‌ها و در نهایت در اساس این فرهنگ ها تهیه نمودن یک فرهنگ مکمل واژگان تمام منطقه‌های انتشار زبان می باشد.

محققان زبان‌شناس مرحله‌های تاریخ فرهنگ نگاری تاجیکی- فارسی را به طور شرطی به مرحله‌های تا اسلامی و بعد اسلامی جدا می نمایند. از دوره تا اسلامی فرهنگ نگاری تاجیک به غیر از چند نمونه، از قبیل «فرهنگ آیم اوک» (Frahang-i oim-evak)، «فرهنگ پهلویک» (Frahang-i pahlavik)، دیگر آثاری به دست ما نرسیده است، که در اساس آنها عائد به سطح فرهنگ نگاری در یک دوره‌ی تقریبا یک و نیم هزار ساله‌ی تاریخ زبان به طور مفصل قضاوت نماییم. در «فرهنگ آیم‌اوک»، که به حروفات اوستایی و پهلوی تهیه شده است، کلمه و واژه های اوستایی به زبان پهلوی شرح یافته و در «فرهنگ پهلویک» باشد ایدئاگرمهای زبان فارسی میانه (پهلوی) تفسیر شده اند. باید گفت، که فرهنگ نویسی برای متن های باستان، مخصوصا متن های دینی زردشتی بعداً هم ادامه یافته، نسخه‌های این گونه فرهنگ‌ها در مرکزهای ایرانشناسی دنیا محفوظ اند[1].

---

[1] *Основы иранского языкознания. Среднеиранские языки. – Москва, 1981, -С. 14-15, 235-236; Баевский И. С. Описание таджикско – персидских рукописей Института народов Азии. – Вып. 4. – Москва, 1962, -С. 51-52.*

زمان اوج و گسترش فرهنگ نگاری به دوره‌ی نوین تاریخ زبان، که به نام فارسی نو یا فارسی دری مشهور است، راست می آید. طوری که معلوم است از عصر XI سرکرده به زبان تاجیکی و فارسی و دری فرهنگ‌های سیرشمار، از قبیل «لغت فرس» اسدی طوسی ،«فرهنگ جهانگیری» حسین انجو، «بهار عجم» رای تیکچند بهار، «فرهنگ نامه» حسین وفای، «فرهنگ رشیدی» عبدالرشید تتوی، «برهان قاطع» محمد حسین خلف تبریزی، «غیاث الغات» محمد غیاث الدین، «چراغ هدایت» علی خان آرزو و دهها لغت نامه های دیگر تهیه و تدوین شده است. استاد سعید نفیسی در مقاله‌ی «فرهنگ‌های پارسی» فهرست فرهنگ های فارسی را آورده است، که آن ۲۰۲ لغت را در بر می گیرد و قسمی از آنها تا زمان ما نرسیده است. در «لغت نامه» دهخدا شماره‌ی این فرهنگ‌ها ۲۵۰ کتاب نشان داده شده است[۲].

محققان این دوره را به طور کلی به دو مرحله – مرحله‌ی فرهنگ نگاری منطقه‌ی خراسان (عصرهای X-XV) و دوره‌ی لغت سازی در سرزمین هندوستان (عصرهای XVI-XIX) جدا کرده‌اند[۳]. به این دوره‌بندی باید یک مرحله‌ی دیگر – مرحله‌ی فرهنگ نگاری زبان معاصر (عصرهای XI-XX) نیز علاوه شود، زیرا این مرحله‌یست که در فرهنگ‌نگارئی تاجیکی- فارسی تحولات عمیقی رخ داد و آن امروز باید از جانب محققان به طور علی حده مورد بررسی عمیق علمی قرار گیرد.

قدیم‌ترین لغت تفسیری که تا زمان ما محفوظ مانده است «لغت فرس» اسدی طوسی (عصر XI) می باشد. «لغت فرس» تفسیر کلمه‌های نادری را که در آثار شاعران آسیای میانه و قسم شرقی خراسان عصر X و ابتدای عصر XI وا می خورند، فرا می گیرد. این کلمه ها با نمونه ها از اشعار رودکی، دقیقی، فردوسی، عنصری، فرخّی و دیگران آورده شده‌اند. در فرهنگ های بعدینه از آثار خاقانی، نظامی، سعدی و دیگران نیز شاهد آورده شده است. به این طریق فرهنگ ها تدریجا تشکل و تکامل یافته، زبان تاجیکی-فارسی را در تمام قلمرو انتشار این زبان در بر گرفته‌اند، می توان گفت، که فرهنگ ها تا عصر پانزده تألیف شده در منطقه‌ی آسیای میانه و خراسان و ایران ادامه‌ی منطقی همین «لغت فرس» اسدی طوسی می باشند.

در عصر XV و مخصوصاً در عصر XVI بعد از برقراری دولت تیموریان هند و انتشار زبان تاجیکی- فارسی در این سرزمین مرکز علم فرهنگ نگاری تاجیک و فارس نیز به این کشور پهناور انتقال یافت. در عصرهای XV-XVII در هندوستان فرهنگ های مشهوری مثل «شرف نامه منیری» ابراهیم قوام فاروقی (عصر XV)، «تحفة السعادت» ضیاءالدین محمد (عصر XVI)، «مویدالفضلا» محمدبن لاد دهلوی (۱۵۱۹)، «مدارالافاضل» فیض ابن اسدالعلما (۱۵۹۳)، «فرهنگ جهانگیری» حسین انجو(۱۶۰۸) «برهان قاطع» محمدحسین بن خلف تبریزی (۱۶۵۲)، «فرهنگ رشیدی»

---

*انسکلاپیدیهٔ ساویتی تاجیک، دوشنبه، ۱۹۸۷، جلد ۷، ص. ۵۳۸–۵۳۷؛ مجیداف ح.، زبان و ادبیات معاصر تاجیک، دوشنبه، ۲۰۰۷، جلد ۱، ص. ۱۹۱.*

[۲] *نگ. «برهان قاطع» نشر محمد معین ، چاپ ۱، ج ۱، تهران ۱۳۳۰ هجری شمسی، مقدمه، ص. ۷۷–۷۱؛ نظرزاده س. زبان و اصطلاحات (اندیشه ها در اطراف زبان تاجیکی و تشکل اصطلاحات). دوشنه ۲۰۰۳، ص. ۷۸ .*

[۳] *مجیداف ح.، زبان و ادبیات معاصر تاجیک، دوشنبه، ۲۰۰۷، ج.۱، ص. ۱۹۱.*

عبدالرشـید تتـوی (۱۶۵۴) و دیگـران تـالیف یافتـه انـد. در سده‌های XIX-XVIII در منطقه‌های فارسی زبـان فرهنـگ و لغت نامه های زیادی تهیه شده انـد کـه نمایـان تـرین و مهـم ترین آنهـا «بهـار عجـم» رای تیکچنـد بهـار (۱۷۳۹)، «سـراج اللغات» و «چراغ هدایت» سراج الدین علی خان آرزو (میانـه های عصر XVII)، «هفت قلزوم» غازی الدین حیـدر (۱۸۱۸)، «غیـاث اللغـات » محمـد غیـاث الـدین (۱۸۲۷)، «فرهنـگ آنندارج» محمد پادشاه (۱۸۸۸) می باشند[۴].

آشنایی ایرانیان با فرهنـگ و دسـتاوردهای علمـی و فرهنگ و تمدن اوروپاییان و نفوذ سیاسی و اجتمـاعی جهـان غـرب در فرهنـگ نگـاری عنعنـوی ایرانیـان سـده XX نیـز دگرگونی های جدی به وجود آورد. ورود هـزاران مفهـوم و لغت و اصـطلاحات نـو از زبانهـای پیـشرفته دنیـا در حیـات اجتماعی و سیاسی و زندگی روزمره مـردم ایـران از صـاحبان زبان فارسی معاصر تقاضا می کرد، که برای آنها معـادلی پیـدا کنند و یا در لغت نامه های آنها را جمع آورده به مردم تقدیم نمایند. بنا بر این در لغت سازی نیز مرحله ی نـو آغـاز شـد و چندین فرهنگ نامه های معتبر تهیه و تدوین گردید. از لغت نامه های تفسیری ایران معاصر، که در لغت نویسی تاجیک و خاصتاً در فرهنگ حاضر تاثیر خـود را گذاشـتند، اینهـا مـی باشند:

«فرهنگ نفیسی» و یا «فرنودسار»[۵] تألف علـی اکبـر نفیسی فرهنگ تفسیری اسـت، کـه سـالهای ۱۸۹۹ تـا ۱۹۲۴ تالیف گردیده ۱۵۸۴۳۱ ماده‌ی لغوی را در بر می گیرد، که از آن ۵۸۸۷۹ فارســی و ۹۹۵۵۲ عربــی اســت. در فرهنـــگ کلمه‌های ترکی و اوروپایی، که به زبان فارسی گذشته‌اند، نیز تفسیر یافته‌اند. برای آن کـه تلفـظ فهمـا باشـد، در هـر یـک سرواژه ماده‌ی لغوی آوانوشت لاتینی آن هم ثبت شـده اسـت. پس از تفسیر معنای کلمه‌ها، ترکیب‌ها و عباره هـای آنهـا در همان ماده‌ی لغوی شرح می یابند. مولف در تفـسیر بـه تـابش های معنایی کلمه و گونه**های** آن دقّت داده اسـت. «فرهنـگ نفیسی» در ۵ جلد بار اول سال‌های ۱۹۳۸–۱۹۵۵ در تهران به طبع رسید.

«لغت نامه»ی علـی اکبـر دهخـدا[۶]. فرهنـگ بـسیار جلده انسکلاپیدی و اولین فرهنگ جامع است کـه کلمـه و اصطلاحات ساحه های گوناگون را فـرا مـی گیـرد. یکـی از خصوصیت های برجسته این «لغت نامه» عیناً آوردن واژگـان و اشعار شاعران از فرهنگ و لغت نامه های تفسیری دوره ی کلاسیکی می باشد. و آن یک نوع جمع بست فرهنگ نگاری تاجیکی- فارسی از «لغت فرس» اسدی طوسی تا ابتدای عـصر XX به حساب می رود.

---

[۴] نگ. *فرهنگ زبان تاجیکی (عصرهای X تا ابتدای عصر XX)*، عبارت از ۲ جلد، مسکو، ۱۹۶۹، جلد ۱، سر سخن، ص. ۷–۵؛ مجیداف ح.، *زبان و ادبیات معاصر تاجیک*، دوشنبه، ۲۰۰۷، ج. ۱، ص. ۱۹۱؛ *Капранов В. А. Таджикско-персидская лексикография в Индии XVI-XIX*

[۵] *علی اکبر نفیسی، فرهنگ نفیسی، در پنج جلد، تهران، ۱۹۶۴؛ انسکلاپیدیهٔ ساویتی تاجیک، دوشنبه، ۱۹۸۳، جلد ۷، ص. ۵۳۷.*

[۶] *علی اکبر دهخدا، لغت نامه، در ۱۷ جلد، تهران، ۱۳۷۳ = ۱۹۹۵. انسکلاپیدیهٔ ساویتی تاجیک، دوشنبه، ۱۹۸۷، جلد ۷، ص. ۷۲.*

«فرهنـگ عمیـد»[7]، تـألف حـسن عمیـد فرهنـگ تفسیری است که زیاده از ۲۵ هزار کلمه را در بر مـی گیـرد. طرز درست خواندن بعضی کلمه ها بـا حرکـت هـای ضـمه، فتحه و کسره نشان داده شـده، آوانوشـت لاتینـی کلمـه هـای اقتباصی اوروپائی نیز آورده شده است.

«فرهنگ فارسی»[8] تألف دکتـر محمـد معـین لغـت تفسیری می باشد، که سالهای ۱۹۶۳ تا ۱۹۷۳ در شش جلد به طبع رسیده است. سه جلد اول آن کلمه ها، ترکیب های فعلی و عباره هـای ریختـه را در بـر مـی گیـرد. در آخـر جلـد ۳ ترکیبات خارجی، فرانسوی، انگلیسی و غیره علاوه شده است. در ردیف سرواژه و بعضی عبـاره هـا آوانوشـت لاتینـی آنهـا آورده شده، نام لاتینی اصطلاحات طب، نباتـات، حیوانـات و غیره در پاورق اشاره گردیده است.

طوری می بینیم، طی سده ی XX قدم های جـدی در فرهنگ نویسی ایران برداشته شده است. ولـی پیـشرفت هـای علمی و فرهنگی سالهای آخر ضـرورت تهیـه و تـدوین یـک فرهنگ جامع زبان فارسی مطابق به نیازمندی های روزرا بـه میان آورد. از این رو «انتشارات سـخن» کـار تـالیف و چـاپ یک فرهنگ معتبری را به نام «فرهنگ بزرگ سخن»[9] آغاز نمود. طی سالهای ۲۰۰۳– ۱۹۹۵ آن در هشت جلد از چاپ بر آمد. فرهنگ مذکور به طور کل مطابق با ذوق و فهمش طبقۀ میانه باسوادان ایرانی و همچنین دیگر خواننـدگان کـشورهای هم زبان تهیه و تدوین شده است، تا که هم احتیاجات کسانی، که به متن های معاصر و واژه های نـا آشـنای زبـان گفتـاری روزمره بر می خورند و هم نیاز آنانی را، کـه بـه مـتن هـا و آثار کهن سروکار دارند برآورده تواند.

فرهنـگ هـای تفـسیری زبـان تـاجیکی در زمـان شـوروی نـسبت بـه لغـت هـای دو زبانـه روسـی تـاجیکی و تاجیکی روسی تأریخ و عمر کوتاه تری دارند. طوری کـه مـی دانیم، نخستین کوشـش بـرای سـاختن چنـین فرهنـگ هنـوز سالهای سی ام از جانب استاد صدر الدین عینـی آغـاز گردیـده بود. او سـال ۱۹۳۸ نـسخه‌ی دسـت نـویس فرهنـگ را بـرای تحریر به اکدیمیک ای. ا. برتیلس فرستاده بود. با سـبب هـای گوناگون و شاید به سبب آغاز جنگ بزرگ وطنـی نـسخه‌ی آن که برای چاپ به نشریات دولتی تاجیکستان فرستاده شـده بود از بین زفته است. نسخه‌ی دوم با حروفات لاتینی برگردان شده‌ی آن سال ۱۹۴۴ از جانـب دهـاتی و کلانتـراف آشـکار گردید. این فرهنگ با تکمیـل و عـلاوه هـا از آثـار اسـتاد از طرف حفیظ رئوف زاده و رحیم هاشم مطابق اصول های واژه شناسی نو تهیه گردیده، سال ۱۹۷۶ به صورت جلد علی حـده کلیات، به مناسبت صد سالگی استاد عینـی بـه چـاپ رسـید. فرهنگ مذکور «لغت نیم تفصیلی تاجیکی بـرای زبـان ادبـی تاجیک»[10] نام داشته، بیشتر از ۱۱ هزار واژه را فرا می گیرد.

یکی ار حادثه هـای مهمـی کـه در تـاریخ فرهنـگ سازی زبان تاجیکی در دوران شوروی و حتـی خطـا نخواهـد بود، اگر گوییم در حیات فرهنگـی تاجیکـستان رخ داد، ایـن

[7] *حسن عمید، فرهنگ عمید، در دو جلد، چاپ ششم، تهران ۱۹۷۳/۱۳۵۱؛ انسکلاپیدیۀ ساویتی تاجیک، دوشنبه، ۱۹۸۷، جلد ۷، ص. ۵۳۶.*

[8] *محمد معین، فرهنگ فارسی، در شش جلد، تهران، ۱۹۷۳/۱۹۶۳. انسکلاپیدیۀ ساویتی تاجیک، دوشنبه، ۱۹۸۷، جلد ۷، ص. ۵۳۸.*

[9] *حسن انوری، فرهنگ بزرگ سخن، در هشت جلد، تهران ۱۹۹۵ تا ۲۰۰۳.*

[10] عینی ص. *لغت نیم تفصیلی تاجیکی برای زبان ادبی تاجیک// کلیات: ۱۳ جلد – جلد ۱۲، دوشنبه: عرفان، ۱۹۷۶.*

چاپ «فرهنگ زبان تاجیکی » در دو جلد است کـه ۴۵۰۰۰ کلمه و ترکیبات را در بـر مـی گیـرد. سـال ۱۹۵۸ تهیـه ایـن فرهنگ در نقشه کارهای علمی پژوهشگاه زبان و ادبیات بـه نام رودکی داخل کرده شـد و بعـد از ایـن کـار جـدی بـرای ساختن این لغت آغـاز گردیـد. بعـد تخمینـا ده سـال (۱۹۶۹) حاصل محنت هیئت کلان واژه شناسان و عالمان سـاحه‌هـای زبان و ادبیات به نام «فرهنگ زبان تاجیکی» در دو جلد زیر نحریر محمـد جـان شـکوراف و ولـدییمیر کپرنـاف، رحـیم هاشم، ناصر جان معصومی روی چـاپ را دیـد. ایـن نخـستین فرهنگی بود که در قرن XX نشر شده، واژگان زبان تـاجیکی را (البته در حدود امکانات این دو جلد) از عصر X تا ابتـدای سده ی XX در بر می گرفت. در تهیه این لغت، فرهنگ هـای معروف و سیر استعمال زبان تاجیکی، چـون «برهـان قـاطع»، «غیاث اللغات» و مثل اینها استفاده شده، مواد فراوان و مثال و اقتباسات زیاد از آثـار شـاعر و نویـسندگان کلاسـیکی در آن جای داده شده است. قید کـردن بـه مـورد اسـت، کـه همـین «فرهنگ زبان تاجیکی» با برگردان از خط کریلی به فارسـی و با بعصی شـرح هـای محـسین شـجاعی از طـرف مؤسـسه‌ی «فرهنک معاصر» ایـران در ۲ جلـد (تهـران ۲۰۰۶) بـه طبـع رسید.

طبیعی است که زبان همچون پدیده جمعیتی همیشه در حال انکـشاف و تکامـل و تغییـر و تحـول بـوده، پیوسـته مفهوم‌های نو و معلومات تازه ی فـراوان توسـط رسـانه هـای مختلف اخباری به ان وارد می گردد. معمولاً، این گونه واسطه های افاده در فرهنگ هـای تفـسیری زبـان تنظـیم، تکمیـل و نگهداری می شوند. در زبان تاجیکی تا امروز چنـین نقـش را «فرهنگ زبان تاجیکی» می بازیـد، کـه آن هـم بیـشتر بـرای آموزش و تدقیق زبان ادبیات کلاسیکی بکار می رود. همچنین اعتراف باید کرد، که «فرهنگ زبان تاجیکی» اساساً کلمـه و تعبیرات ادبیات کتابی عصرهای X تا ابتدای عصر XX–را فـرا گرفته است. امروز از چاپ آن تقریباً نیم عصر می گـذرد. در طـول ایـن مـدت در حیـات اجتمـاعی و سیاسـی و فرهنگـی تاجیکستان رویدادهای بسا مهم و دگر گونی های بسیار عمیق به وقوع پیوست. مخصوصاً، پس از اعلان اسـتقلالیت و زبـان دولتی شدن زبان تاجیکی در بخش واژگان و اصـطلاحات آن تغییرات زیـادی بـه وجـود آمـد. ایـن تحـولات و ایـن همـه اصطلاحات و نوواژگان در ترکیب ذخیره‌ی لغوی زبـان بایـد جایگاه خود را پیدا کنند. افاده ی زبانی پدیده‌هـای اجتمـاعی دوران معاصر در یگان فرهنگ دیگر ثبت و تنظیم نگردیـده است. یکی از سبب های نابسامانی های زبان و خود سری هـا در استفاده زبان دو سه ده ساله آخر نیز همین عامل است.

بار اول است که برای تصویر و انعکاس ایـن تغییـرات و تحولات و پیشرفت های کـه در یـک مـدت طـولانی، یعنـی قریب یک عصر در ترکیـب لغـوی و فرزآلاگیـی زبـان ادبـی تاجیکی رخ داده اند، فرهنک تفسیرئی با فراگیریی تقریباً ۸۰ هزار کلمه و عباره مرتب و نشر می شود.

در تهیه این فرهنگ نکته های زیرین در نظر گرفته شده است:

– انعکاس خصوصیت های اساسی زبان تـاجیکی دوره کلاسیکی تا سده‌ی XX به طـور فـشرده بـا اسـتفاده از مـواد

«فرهنگ زبان تاجیکی» و دیگر فرهنگ و لغت های دوره کلاسیکی بدون آوردن نمونه ها از آثار شاعران و ادیبان این دوره؛

–استفاده از تجربه‌ی فرهنگ سازی و لغت نگاری همزبانان ما در ایران و افغانستان. در این مورد از فرهنگ و لغت نامه های همزبانان فقط واژه و ترکیب های سیر استعمال گرفته شد، که از لحاظ درک و فهمش برای تمام فارسی زبانان مشترکند؛

–استفاده از کلمه و اصطلاحات و ترکیبهای زبان تاجیکی معاصر، که تا کنون در فرهنگ های تفسیری انعکاس نیافته بود.

زبان تاجیکی طول سه ده ساله ء آخر از واژه ها و افاده های دری افغانستان و فارسی ایران فراوان استفاده برده، ترکیب لغوی خویش را غنی و احتیاجات افاده ی مفهوم و پدیده های نوین را تأمین ساخته است. عیناً همین گونه نیازمندی در زبان دری و فارسی نیز موجود است و «فرهنگ تفسیری زبان تاجیکی» برای همزبانانمان چنین شرایطی را فراهم خواهد آورد. گذشته از این، «فرهنگ تفسیری زبان تاجیکی» امکان می دهد، تمام مفهوم و ظهورات در صد ساله‌ی گذشته در کلمه و اصطلاحات زبان تاجیکی افاده گشته مورد توجه همزبانان قرار گیرد.

منبع اساسی کلمه و عباره های مورد تفسیر این فرهنگ ذخیره‌ی بسیار بزرگ، گنجینه‌ی برگه ها–واژه های مثال دار تا سالهای ۸۰ عصر گذشته آثار ادبیات بدیعی، سیاسی و اجتماعی ، علمی و ساحوی، از مطبوعات دوری، حجت های رسمی، کتابهای درسی و از ترجمه ی اثرهای بدیعی گوناگون انتخاب و جمع‌آمده می باشد، که از طرف کارمندان شعبه فرهنگ نگاری و اصطلاحات (شعبه لغت) پژوهشگاه زبان و ادبیات به نام رودکی به وجود آورده شده است. این گنجینه در تهیه «فرهنگ تاجیکی به روسی» نیز به طور وسیع استفاده شده است.[11] ازبسکه از ابتدائی سالهای ۹۰ عصر XX انتخاب و برچیدن کلمه و عبارەها در این شعبه بنا بر کمبود قوه‌ی کاری قطع گردید، در تهیه، اصلاح و تکمیل «فرهنگ تفسیری زبان تاجیکی» مواد «فرهنگ تاجیکی به روسی» همچون سرچشمه‌ی اساسی واژگان و عباره های زبان معاصر تاجیکی استفاده گردید. اینچنین به غیر از واژه و ترکیب های زبان معیار در فرهنگ یک تعداد واحدهای لغوی از زبان زنده‌ی خلق، که از لحاظ ساخت زیبا و شنم، از جهت افاده معنا بی نقصانند و اکثر در آثار شاعران و نویسندگان استفاده شده اند، جایگاه خود را یافته‌اند. این عمل برای از نو زنده کردن کلمه های ناب و اصیل تاجیکی و مورد استفاده‌ی منبعه قرار گرفتن آنها نقش مهم خواهد داشت.

مرتبان فرهنگ حاضر به صفت دستور و رهنما در قطار فرهنگ‌های تفسیری تاجیکی و فارسی گوناگون از مواد همه لغت‌های دو زبانه‌ی تاجیکی– روسی و روسی– تاجیکی، فارسی به روسی و روسی به فارسی، انسیکلاپدیه ساویتی تاجیک (در ۸ جلد) انسیکلاپدیه ادبیات و صنعت (در ۳

---

*۱۱ فرهنگ تاجیکی به روسی، جلد ۱، زیر تحریر س.د.خالمتاوا، س.صالح اف، س .کریماف، دوشنبه، ۲۰۰۴؛ جلد ۲، زیر تحریر د.سیم الدین اف، س.د.خالمتاوا، س.کریماف، دوشنبه، ۲۰۰۵؛ نشر دوم بعلاوه، تکمیل و اصلاح، زیر تحریر د.سیم الدیناف، س. د. خالمتاوا، س. کریماف، دوشنبه، ۲۰۰۶.*

جلد) و دیگر لغت نامه های معتبر همچون سرچشمه وسیع استفاده برده اند و از اسلوب نگارش آنها پیروی نموده اند.

در تهیه این فرهنگ «فرهنگ زبان حاضره ی تاجیکی»، که با بعضی سبب ها در آخر سال های ۸۰ سدهی XX روی چاپ را ندید، همچون اساس و منبع به طوری وسیع استفاده گردید. فرهنگ مذکور در آخر سالهای ۶۰ سده ی XX با استفاده از مواد اساسی چاپ شده و باقی مانده ی «فرهنگ زبان تاجیکی» (در دو جلد سال ۱۹۶۹) و مواد زبان تاجیکی سده XX آغاز شده به طور نهایی سال ۱۹۷۵ انجام یافته به چاپ توصیه شده بود. در تهیه این فرهنگ چاپ نشده خادیم شایستهی علم تاجیکستان رحیم هاشم، نامزد علم فلالاگیه حفیظ رئوف زاده و نامزد علم فلالاگیه احمد جان سنگیناف اشتراک نمودند. در اثنای تالیف این فرهنگ همان وقت کارمندان سابق شعبهی فرهنگ نگاری و اصطلاحات نامزدهای علم فلالاگیه ا.آتخاناوا، م.صابراوا، م . یوسفاوا در انتخاب مثال و شاهد ها به مرتبان یاری بی واسطه خود را رسانیدند. سالهای ۱۹۹۶–۲۰۰۵ حرفهای جلد اول از طرف ا.سنگیناف تکمیل و اصلاح شده بود. این جلد از طرف عضو وابسته اکدیمیۀ علمها ا. منیازاف نیز قسماً تحریر و تکمیل و اصلاح شد. متن همین جلد یکم در شورای علمی پژوهشگاه ۲ ایون سال ۲۰۰۶ مورد محاکمه ی جدی قرار گرفت. در این جلسه ذکر گردید که با نظرداشت تغییرات و انکشاف زبان در دوران استقلالیت به زبان کلمه و عباره های زیادی وارد گردیده است که در این فرهنگ هنوز انعکاس نشده است و هر دو جلد این فرهنگ به تحریر و تکمیل و علاوه های جدی نیاز دارد. بنا بر این شورای علمی قرار کرد که برای تحریر، تکمیل و اصلاح بنیادی گروه کاری و هیئت تحریریه سازمان داده و فرهنگ با استفاده از واژه ها و ترکیب های امروزه ی زبان تاجیکی تجدید نظر شود.

همین طریق، در تهیه و تحریر و تکمیل نهائی «فرهنگ تفسیری زبان تاجیکی» هیئت زیرین مؤلفان و محرران اشتراک نمودند:

**I.** تألیف فرهنگ: حرفهای ا،ک،ل،م (تا مال)، آ،ر،س،ت،ف،خ،ح (تا حرف )،ش) – ر.هاشم؛ حرفهای (آ،گ،غ،ای،یا،ژ،م، (مال — مویه)، ن،پ،او،ح، (حسب – هورت)، چ،ج،ا،یو،ی) – ح.رئوف زاده؛ (حرف های ب،و،د،ز،ق،ی،او) – ا.سنگیناف؛ بخش اعظم علاوه ها – س.نظرزاده.

**II.** تحریر و تکمیل فرهنگ.

الف) جلد اول فرهنگ:

۱. تحریر اول (تا علاوه های بنیادی) — ا.سنگیناف (همهی حرفها)، ا.منیازاف (حرفهای ا،ب،و،گ،د،ای،یا،ژ،ز و قسم اول ک).

۲. تحریر و تکمیل (علاوه های بنیادی) – س.نظر زاده (حرفهای ا–ن)، س.کریماف (حرفهای ا–ن)، م.ح. سلطان (حرف های ب–ن)، ا. منیازاف (حرفهای گ،غ،ک (قسماً)، آ.قاسماف (حرفهای ا،ب،ی،ق )، س.مترابـاف (حرفهای ا،و،ز،ک،م)، س. سبزهیف (حرف ن).

۳. تحریر نهایی: س. نظر زاده، س. کریماف، م.ح. سلطان، ا.سنگیناف.

۴. تحریر نظارتی: غ.قادراف، س.خالمتاوا

۵. همگــون ســازی و کــارکرد فرهنــگ نگــاری: س. خالمتاوا، س. کریماف

۶. تصحیحات: ا.مسکیناف، س.زرافشانی، چ. نظرشـایوا، س. نیکبخت شایوا، گ. عثماناوا، آ. میرزایوا

ب) – جلد دوم فرهنگ.

۱–تحریر و تکمیل:

س.نظـــر زاده (آ–ی)، م. مظافرشـــایف (حرفهـــای ج، ش،ا،یو،ی)، س. سـبزه‌یـف (حرفهـای خ،ح)، آ. سـعیدجعفراف (حرفهای او،اُ،ف)، آ. قاسـماف (حرفهـای ف،ح،چ)، مطرابـاف .س (حرف پ،ت،ح،ق)، توره حـسناف (حرفهـای ر،ت)، م.ح. سلطان (حرف س،ف،ش).

۲– تحریر نهایی: س. نظرزاده، س. کریماف، م.ح. سلطان

۳ – تحریر نظارتی: غ.قادراف، س.خالمتاوا.

۴– همگــون ســازی و کــارکرد فرهنــگ نگــاری: س. خالمتاوا، س. کریموف.

۵– تصحیحات: ا.مسکیناف، چ. نظرشـایوا، س. نیکبخـت شایوا، گ. عثمناوا، آ. میرزایوا.

**III.** مفتاح عربی واژه گان: فیرز نبوی، ا.مسکیناف

**IV.** چاپ کامپیوتری.

الف) با خط کریلی اساس:

چ. نظرشــایوا، ن.عاشــوراوا، آ. میرزایــوا، گ. عثمــاناوا، س.نیکبخت شـایوا، م.رجـباوا، ش. نظـرزاده، م. ناصـیراوا، ا. شیر علی یوا.

ب) با خط عربی اسـاس: ا. مـسکیناف، گ. عثمـاناوا، آ. قاسماف، م. مظافرشایف، س. متراباف

رهبریت پژوهشگاه زبان و ادبیات به نام رودکی به اعضای شورای علمی پژوهشگاه و کارمندان فعـال آن اعـضای وابـسته و پیوسـته اکدیمیـه علمهـای جمهـوری تاجیکـستان: م.شــکوری، خ. آتخانــاوا، د.ســیم الــدیناف، م.ملااحمــداف، داکتارهـای علـم فلالاگیـه: ر. هـادی زاده، د.کرمـشایف، ب. تلـواف، ف.ذکریـایف، آ.میرزایـف، م.فیـضاف، د.عابـداف، نامزدهای علم: س.میرزایف، ا.نبییف، ر.احمداف، و .صـمداف، ش.صالحاف، ب.علی یف، م. محمـدی یـف کـه در بررسـی و محاکمه ی این فرهنگ فعالانه اشتراک نموده مصلحت هـای مفید و ارزشمندی داده اند، اظهار سپاس و تشکر می نمایند.

البته در برابر موفقیت و دستاوردها، این فرهنـگ از کمبـود و نقـصان هـا نیـز عـاری نیـست. بنـابر ایـن از تمـام علاقمندانی که در باره‌ی حسن و قبح این فرهنگ اظهار عقیده کردن می خواهند، خواهشمندیم ملاحظه و پیشنهاد های خود را به نشانی شهر دوشنبه، خیابان رودکی، ۲۱، پژوهشگاه زبان و ادبیـات بـه نـام رودکـی اکدیمیـۀ علـم هـای جمهـوری تاجیکستان بفرستند تا در نشر هـای آینـده بـه اعتبـار گرفتـه شوند.

## МУНДАРИҶА ВА СОХТИ ФАРҲАНГ

Забони адабии муосири тоҷикӣ забони давлатӣ ва расмии Ҷумҳурии соҳибистиқлоли Тоҷикистон буда, тамоми коргузории расмӣ, таҳсил дар макотиби таҳсилоти умумӣ ва олӣ, муошират ва мубодилаи афкор, матбуот, радио ва телевизион ба воситаи он сурат мегирад. Таркиби луғавии забони ҳозираи тоҷикӣ хеле ғанӣ ва дар айни замон мураккаб буда, маҳсули давраҳои тӯлонии таҳаввулу тараққиёти ҷомеа мебошад ва хусусиятҳои хоси он то ҳадди имкон дар ин фарҳанг таҷассум ёфтааст.

Мундариҷа ва сохти фарҳанг дар асоси дастовардҳои ахири илмии фарҳангнигории ҷаҳон таҳия шуда, дорои хусусиятҳои зерин мебошад:

1. Ба фарҳанг дар навбати аввал калимаву ибораҳои ба қоидаҳои забони адабӣ мувофиқ ва ба таври умумӣ истеъмолшаванда ворид шудаанд. Ҳамчунин бо назардошти тамоюли рӯзафзуни рӯ овардан ба асолат ва покизагии забон як миқдор вожа ва таъбироти китобӣ, таърихӣ ва кӯҳнашудае, ки дар асарҳои адабиёти классикӣ, таърихӣ ва илмӣ истифода мешуданд ва ҳоло қисми зиёди онҳо аз нав эҳё мешаванд, дар фарҳанг ҷой дода шудаанд.

2. Ба фарҳанг аз рӯи вазифа калимаҳои гурӯҳи зерин дохил нашудаанд:

-калимаҳои махсус, ки ба соҳаҳои касбу кор ва ихтисосҳои маҳдуд мансубанд, инчунин истилоҳоти камистеъмоле, ки хоси ягон риштаи нодири илму техника мебошанд;

-калимаҳои хоси лаҳҷаи маҳалле, ки дар нутқи қаҳрамонони адабиёти бадеӣ ё дар матбуоти даврӣ ба нудрат вохӯранд ҳам, истифодаи зиёд надоранд;

-калимаю ибораҳои аз доираи одоб берун;

-калимаҳои хоси услуби ин ё он адиб, ки доираи хеле маҳдуди истеъмол доранд;

-калимаҳои кӯҳнашудаю китобӣ, ки фақат дар баъзе луғатҳои тафсирии қадимӣ бо онҳо дучор омадан мумкин аст;

-ихтисораҳои ҳуруфӣ ва ҳиҷоӣ;

-исмҳои хоси мардонаю занона, номҳои ҷуғрофӣ, унвони корхонаву идораҳо ва ғ. (ба истиснои баъзе номҳои машҳур ва таърихию диниву асотирӣ);

-сифатҳои дараҷаҳои қиёсӣ ва олӣ (ба истиснои «бештар», «калонтар» барин калимаҳо, ки маънои луғавӣ низ пайдо кардаанд).

3. Дар шарҳу эзоҳи маънои калимаю ибораҳо аз усулу принсипҳои «Фарҳанги забони тоҷикӣ» ва дигар фарҳангҳои тафсирии пешинаи тоҷикӣ ва форсии муосир истифода бурда шудааст. Пеш аз ҳама, маънои аслӣ ва бевоситаи воҳидҳои луғавӣ дода шуда, сипас маънοҳои киноявию маҷозӣ ва ниҳоят маъноҳои наву навтарини онҳо тафсир мегарданд.

Нахуст маънидоди начандон муфассали хоси калимаю ибораҳо оварда, баъд муродифҳои онҳо ва ниҳоят дар охир ҳамчун як воситаи дигари тафсир калимаҳои сермаъно ё баъзе шаклҳои дар қолиби онҳо сохташуда барои муқоиса ҷой дода шудаанд. Агар калимаву ибораи мавриди тафсир муродифҳо дошта бошад, шарҳи муфассали маъно дар моддаи луғавии яке аз онҳо, ки истеъмоли бештаре дорад, оварда шудааст. Муродифҳои дигар ҳар кадом аз рӯи ҳарфҳояшон дар ҷои худ моддаҳои алоҳидаи луғавиро ташкил медиҳанд ва дар шарҳи маънои онҳо бо зикри муродиф ё муродифҳо иктифо карда мешавад. Масалан:

**ОФТОБ** آفتاب ситораи нурдиҳанда, маркази низоми офтобӣ, ки равшаниву ҳарорати замин аз онҷост, хуршед, меҳр, шамс.

**ХУРШЕД** خورشيد офтоб, меҳр, шамс.

**ШАМС** شمس офтоб, хуршед, меҳр.

4. Омонимҳо (ҳамсонҳо), яъне калимаҳои аз ҷиҳати тарзи талаффуз ва шакли навишт айнан ба ҳам монанд, ки маъноҳои гуногун доранд, дар моддаҳои алоҳидаи луғавӣ омада, ба воситаи рақамҳои римӣ ишора мешаванд. Масалан:

**АЛАМ I** الم дард, ранҷ, озор, ғусса….

**АЛАМ II** *а.* علم байрақ, ливо, парчам.

**боз** باز 1. *асоси замони ҳозира аз* **бохтан**. 2. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънои* машғулшаванда: **қиморбоз, ҳуққабоз, бедонабоз..**.

**БОЗ I** باز 1. бори дигар, аз нав, муҷаддадан, такроран, дубора: **боз такрор кардан, боз пурсидан, боз мурочиат кардан.** 2. илова бар ин, болои ин, ба замми ин; ҳам, ғайр аз ин: **боз ба куҷо равам.** 3. *пасванд* давомнокии амалро ифода мекунад; дар муддати…, … ин ҷониб: **ду рӯз боз**. 4. *ҳиссачаи таъкидӣ* мабодо...

**БОЗ II** باز кушода, яла, во; *муқоб*. **баста**; **боз кардан** кушодан…

**БОЗ III** باز парандаи қавичанголи нӯлдароз, ки парандагон ва ҳайвоноти майдаро шикор мекунад, қуш: **бози дастомӯз**, **бози шикорӣ**.

5. Шаклҳои дучори ҳодисаҳои гуногуни овоӣ, имлоӣ ва луғавигардидаи калимаҳо, ки дар забони адабии хаттӣ ва гуфтугӯии тоҷикӣ мавриди истеъмол дошта, дар қоидаҳои мавҷудаи имло инъикоси худро ёфтаанд, дар фарҳанг ҷой дода, ба шаклҳои аслӣ ва дурусташон ишора ва зимнан ҳавола карда мешаванд. Чунончи:

а) калимаҳое, ки бештар бо талаби вазн дар назм ва ё умуман дар забони гуфтугӯӣ дар онҳо овозе афтида, ихтисор ё сабук шудаанд:

**В-АР** ور *шакли кӯтоҳшудаи* **ва агар**.

**З-ИН** زين *шакли кӯтоҳшудаи* **зи ин** *ва* **аз ин**.

**ГАР I** گر *шакли кӯтоҳшудаи* **агар..**.

**НАХОД** نخاد [*аслаш* **нахоҳад**] *гуфт*., *ҳиссача* магар, оё.

б) калимаҳое, ки баъзе овозҳо-ҳарфҳои онҳо ҷои якдигарро иваз намудаанд ва дар ин шакл ҳам дар забони навиштоӣ ва ҳам гуфторӣ таърихан ва ҳоло низ истеъмоли зиёд доранд:

**КУҲАН** كهن *шакли дигари* **кӯҳна**.

**СУРФА I** سرفه 1. садои раъшадоре, ки бо сабаби сармохӯрдагӣ… аз сина ва гулӯ мебароя д, сулфа. 2. *шакли ҷойивазнамудаи* **суфра**.

в) калимаҳое, ки мутобиқи қоидаю қонунияти ҳиҷосозии забони тоҷикӣ анъанаи бадал шудани овозҳо ва тағйири шакл намудан доранд ва дучори дигар ҳодисаҳои овоӣ шудаанд:

**ИШКАМ** اشكم *шакли дигари* **шикам**.

**КУНУН** كنون *шакли дигари* **акнун…**

**ЗИ** ز *шакли дигари пешоянди* **аз** *(одатан дар назм мувофиқи талаби вазн кор фармуда мешавад)*.

Агар калимаҳои гурӯҳи мазкур ҳам дар шакли дурусту аслӣ ва ҳам дар шакли ба ҳодисаҳои овоию имлоӣ дучоргардида мавриди истеъмоли васеъ дошта бошанд, шакли тағйирхӯрда ба шакли аслӣ ҳавола карда мешавад. Масалан:

**ҚУЛФ** قلف *шакли ҷойивазнамудаи* **қуфл**.

**ҚУФЛ** قفل 1. олати филизӣ, ки бо он дари хона, сандуқ, ҷевон ва ғ.*-ро* маҳкам мекунанд. 2. *гуфт*. курангдони силоҳи оташфишон: **қуфли пулемёт…**

**КИТФ** كتف сари шонаи бадани одам, дӯш; **китф дарҳам кашидан** аз коре ҳайрат ва тааҷҷуб кардан; дар масъалае изҳори бехабарӣ кардан.

**КИФТ** كفت *шакли ҷойивазнамудаи* **китф**.

Дар сурати мавҷуд будани маъно ё ибораю таркибҳое, ки фақат хоси яке аз шаклҳоянд, чунин тафовутҳо дар моддаи луғавии марбута ҷой ва шарҳ дода мешаванд. Чунончи:

**МАҲ** مه *мухаффафи* **моҳ**; ◊ **аз (дар) рӯи** *касе* **маҳ дидан** касеро одами фавқулода нек, беҳамто *ва г*. пиндошта шефтаи ӯ шудан...

6. Калимаҳои навсохт ва навпайдо, вожаҳои серистеъмоли забони гуфтугӯӣ, инчунин баъзе калимаҳои махсуси лаҳҷавӣ ва калимаҳои зиёди тасвирӣ ва тақлиди овозӣ бо ишораҳои махсус дар фарҳанг ҷой ва шарҳ дода шудаанд. Масалан:

**ЧАРХБОЛ** چرخبال *нав*. навъе аз ҳавопаймои гирдбол, ки ҳангоми боло шудан ва фуруд омадан метавонад ба тариқи амудӣ парвоз кунад, вертолёт.

**ҚАПИДАН** قپيدن *гуфт*. 1. чизеро ба чолокӣ дошта гирифтан; бо даст гирифтан, чизеро бо даст доштан… 2. *маҷ*. дастгир кардан, боздошт кардан...

**КАШТАЛ** كشتل *лаҳҷ*. гиребон, яқа, яха.

**АККАС//АККОС** اكّس//اكّاس *калимаи тақлиди овози* ҷакидани саг, садои саг.

**БАЛАҚ-БАЛАҚ** بلقبلق *калимаи тақлиди овоз*, ки садои ҷӯшидани чизи моеъро ифода мекунад.

7. Калимаҳои иқтибосии арабие, ки ҳамсадоҳои охири онҳо таърихан ташдид доранд (**зид(д), қад(д), фан(н), хат(т)…)** ё дар охир, ба истилоҳ, ҳарфи «то»-и зоид доранд (**ишора(т), қувва(т)…),** инчунин калимаҳои аслан тоҷикие, ки дар охир ҳарфи «й»-и факултативӣ (**гӯй//гӯ, мӯй//мӯ, рӯй//рӯ** ё *ба шакли* **ганҷҷӯ(й)**…) ва дар тарзи бавоситаи феълҳо садоноки факултативии **и** доранд (**давон(и)дан, дуздон(и)дан, хобон(и)дан…)** *ва м. инҳо* ҳама дар як моддаи луғавӣ ҷойгир ва маънидод карда мешаванд. Вале дар ин ҳолат ҳарфи дуюми ташдид, ҳарфҳои зоид ва факултативӣ дар тартиби алифбоии фарҳанг ба эътибор гирифта намешавад. Агар байни

шаклҳои кӯтоҳ ва пурраи ин гуна калимаҳо аз рӯи тартиби алифбоӣ калимаҳои дигар воқеъ шуда бошанд, истисноан шакли пурра ё кӯтоҳи дуборaовaрда ба шакли дигар ҳавола карда мешавад. Чунончи:

**ГӮ** گو *ниг.* **гӯй**.

**ГӮГИРД** گوگرد 1. моддаи сӯзанда… 2. чӯбчаҳо…

**ГӮГИРДЧӮБ** گوگردچوب гӯгирд, чӯбчаи гӯгирд…

**гӯй//гӯ** گوی//گو 1. *асоси замони…*

**ГӮЙ** گوی 1. кулӯлаи аз ресмон…

Ҳамчунин калимаҳои иқтибосии арабии дар охир алифи мақсура ва аломати танвини фатҳадошта, ки дар забони тоҷикӣ бе назардошти ин алифу аломат низ талаффуз ёфта, мӯҷиби дар ду шакл истеъмол шудани он вожаҳо гардидаанд, одатан ҳар ду шакл як моддаи луғавиро ташкил додаанд ва гоҳе дар моддаҳои ҷудогонаи луғавӣ оварда шудаанд. Масалан:

**МАЪНО//МАЪНӢ** *а.* معنا//معنی 1. он чи калима, ишора, аломат *ва ғайра* онро ифода мекунад; мазмуни калом… **маънои луғавӣ…, маънои маҷозӣ**… 2. мақсад, мурод, манзур. 3. моҳият, мазмун.

**АСЛАН** *а.* اصلاً 1. асосан, ҳақиқатан, дар ҳақиқат. 2. дар асл, аз ҷиҳати насаб, аз ҷиҳати баромад. 3. *ниг.* **асло**.

**АСЛО** *а.* اصلا [*аслаш* **аслан**] тамоман, ҳеҷ, ҳеҷ гоҳ, ҳаргиз.

8. Калимаҳои шакли арабигирифта – *муарраб* қоидатан шарҳ дода намешаванд ва ба асли тоҷикии худ ҳавола мегарданд. Вале қисми зиёди онҳо дар баробари асли тоҷикиашон дар забони имрӯзаи тоҷикӣ мавриди истеъмол доранд. Бинобар ин вобаста ба дараҷаи истеъмол дар шакли серистеъмол ва умумихалқиашон маънидод карда мешаванд. Чунончи:

**ПИЛ** پیل *ниг.* **фил**; **пили дамон** фили ҷангии ҳуҷумкунанда, пили ғуранда.

**ФИЛ** فیل [*муарраби* **пил**] ҳайвони (хушкигард) калонҷуссаи хартумдор, пил.

**ФАРСАНГ** فرسنگ *кҳн.* воҳиди масоҳат наздик ба шаш ё ҳафт километр.

**ФАРСАХ** فرسخ *муарраби* **фарсанг**.

9. Исмҳои ҷамъи шикаста ва баъзе шаклҳои ҷамъи солими арабӣ, ки дар фарҳанг моддаҳои алоҳидаи луғавиро ташкил додаанд, асосан ба шакли танҳояшон ҳавола мегарданд.

Масалан:

**АСОМӢ** *а.* اسامی *ҷ.* **исм** (номҳо).

**МАЛОИК//МАЛОИКА** ملائک//ملائکه *ҷ.* **малак**; ◊ **агар малоикаҳо омин гуфта бошанд** *гуфт.* агар тақдир рафта бошад, агар дар сарнавишт бошад.

Агар маънои ин қабил шаклҳои танҳо ва ҷамъи исмҳо барои хонандаи имрӯза душворфаҳм ба назар расад ва бо назардошти ин ки шакли танҳои онҳо аз рӯи тартиби ҳарфҳои алифбо дар ҳарфи дигар ё дар ҷилди дуюми фарҳанг меояд, дар фарҳанг баъд аз зикри шакли танҳо маъноҳои асосии онҳо мухтасаран дар қавсайн нишон дода мешаванд. Масалан:

**АҲЁН** *а.* احیان *ҷ.* **ҳин** (вақтҳо, замонҳо); **аҳён-аҳён** гоҳ-гоҳ, баъзан, аҳёнан.

**ИХВОН** *а.* اخوان *ҷ.* **ах** (бародарон).

Агар чунин калимаҳо дар шакли ҷамъ маънои тозае пайдо карда ё дар ҳайати таркибу ибораи хосе омада бошанд, ки дар шакли танҳо вонамехӯранд, пас аз зикри шакли танҳо он маънои нав ва он таркибу ибораи хос ба тартиб дар ин моддаи луғавӣ оварда мешавад. Масалан:

**АБРОР** *а.* ابرار *ҷ.* **бирр** 1. порсоён, тақводорон… 2. некӯкорон; эҳсонкорон...

**АЙЁМ** *а.* ایّام 1. *ҷ.* **явм** (рӯзҳо). 2. даврон, замон. 3. вақт; мавсим, фасл.

**АФВОҲ** *а.* افواه *ҷ.* **фӯҳ** 1. даҳонҳо. 2. овозаҳои даҳанакӣ; ◊ **шӯҳраи афвоҳ шудан** вирди забон гаштан; машҳур шудан.

Ҳамчунин шаклҳои ҷамъи дугонаи исмҳои арабӣ бо риояи тарзу усули исмҳои ҷамъи шикаста ҷо дода шудаанд:

**АБАВАЙН** *а.* ابوین *кит., ҷ. дугонаи* **аб**; падару модар, волидайн.

**ҚАВСАЙН** *а.* قوسین 1. *ҷ. дугонаи* **қавс..**.

Як гурӯҳ сифатҳои нисбӣ ва сифатҳои феълӣ, ки ба вазифаи исм омада пасванди ҷамъ мегиранд ва баъзе исмҳо, ки дар шакли ҷамъ машҳур гардидаанд, дар фарҳанг моддаҳои алоҳидаи луғавиро ташкил додаанд. Масалан:

**АТРОФИЁН** اطرافیان дар атроф будагон; наздикон, шиносон.

**ГУЗАШТАГОН** گذشتگان *ҷ.* **гузашта**. 1. пешиниён, қадимиҳо...

**НИЁГОН//НИЁКОН** نیاگان//نیاکان 1. *ҷ.* **ниё**. 2. гузаштагон, аҷдод…

Баъзе сифатҳо, зарфҳо, ҷонишинҳо… ҳам, ки тобиши маъноии тоза гирифта, бо пасванди ҷамъ ҳамроҳ омада метавонанд, асосан дар моддаҳои луғавии шакли танҳо ҳамчун таркиб ҷой дода шудаанд. Чунончи:

**НАЗДИК** نزدیک 1. он чи аз ҷиҳати макон, замон ва масофа дур намебошад, қариб; *муқоб.* **дур: роҳи наздик, рӯзҳои наздик**. 2. қарин, ҳамдам, муқарраб: **дӯсти наздик, одами наздик; наздикон** хешу ақрабо, хешовандон. 3. монанд, шабеҳ…

**КАЙ** کی *ҷонишини саволӣ* чӣ вақт, чӣ замон, кадом вақт; **кайҳо** хеле вақт шуд, ки…;

**кайҳо боз** дер боз, хеле боз, муддатҳост, ки …; **то кай//то ба кай** то кадом вақт, то чӣ муддат.

10. Баъзе исму сифатҳои ҷинси занонаи арабии бо пасванди –**а** сохташуда, ки дар забони тоҷикӣ як андоза мавриди истеъмоли васеъ доранд, дар моддаҳои алоҳидаи луғавӣ ҷой дода шуда, шакли *муаннас*-ҷинси занонаи калимае будани онҳо зикр мегарданд. Чунончи:

**ЗАҲРО** *а.* ظهری 1. *муаннаси* **азҳар;** дурахшон, тобон, равшан... 2. зани сафедрӯи зебо. 3. лақаби Фотима - яке аз духтарони Муҳаммади пайғамбар (с), ҳамсари ҳазрати Алӣ (р).

**КУБРО** *а.* کبری *муаннаси* **акбар**.

11. Сифатҳои таъкидии навъи **заб-зард, наппа-нав**… мувофиқи тартиби алифбоии ҳарфҳои худ моддаҳои алоҳидаи луғавиро ташкил додаанд. Чунончи:

**ЗАБ-ЗАРД** زب زرد *гуфт.* ниҳоят зард, зарди баланд; **рӯи заб-зард** рӯи аз касалӣ ё хафагӣ ниҳоят рангпарида ва пажмурда.

**НАППА-НАВ** نپّه نو *гуфт.* тамоман нав, ниҳоят нав.

Вале калимаҳои ҷуфти такрор ҳамчун таркибҳо дар дохили моддаи луғавии калимаҳои танҳо ҷой ва шарҳ дода шудаанд. Масалан:

**КАМ** کم …**кам-кам** а) андак-андак; як каме, камтар; б) баъзан, гоҳо; ба нудрат; в) рафта-рафта, ба тадриҷ, оҳиста-оҳиста.

**РАФТА** رفته *сифати феълии замони гузашта аз* **рафтан**… **рафта-рафта** ба мурури замон, тадриҷан...

Исму сифатҳо ва баъзе калимаҳои шакли хурдию навозишидошта (бо пасвандҳои –**ак** ва -**ча**) ва аксар маъно ё тобиши маъноии дигаре пайдокарда дар фарҳанг моддаҳои мустақили луғавиро ташкил додаанд ва ба *шакли тасғир ё тасғир ва навозишии* калимае будани онҳо ишора шудааст. Чунончи:

**АСПАК** اسپک 1. *шакли тасғири* **асп;** аспча. 2. аспи чӯбин, ки бачаҳо бозӣ мекунанд. 3. *зоол.* номи ҷонварест мисли мӯрча, ки дар рӯи об метозад: **аспаки обӣ**.

**ҒУЛОМАК** غلامک *шакли тасғир ва навозишии* **ғулом**; ғуломи хурдсол.

**КАМОНЧА** کمانچه 1. *шакли тасғири* **камон**; камони хурд. 2. олати камоншакл барои навохтани ғижжак… 3. *мус.* асбоби тории аз ғижжак хурдтар.

12. Исмҳо, сифатҳо, зарфҳо ва феълҳо (дар шакли масдарӣ) қоидатан бе тавзеҳоти грамматикӣ оварда ва шарҳ дода шудаанд.

Калимаҳои тасвирӣ ва тақлиди овозӣ, шумораҳо, ҷонишинҳо, пешвандҳову пасвандҳо, пайвандакҳо, ҳиссачаҳо ва нидоҳо бо қайди грамматикӣ, шарҳи маъно ва ҳатталимкон бо зикри мавриди истифодаи онҳо оварда шудаанд.

Исми феълӣ, исми амал, сифати феълӣ ва феъли ҳол ҳамчун воҳидҳои мустақили луғавӣ вориди фарҳанг гардида, пас аз тавзеҳоти грамматикӣ маъноҳои онҳо шарҳ дода шудаанд. Чунончи:

**БИНИШ** بینش 1. *исми феълӣ аз* **дидан**; қобилияти дидан, бинойӣ: **нури биниш, чашмони аз биниш монда**. 2. басират, дид, назар.

**ҚАРЗДИҲӢ** قرض دهی *исми амал аз* **қарз додан**; ба ихтиёри касе ба қарз гузоштани пуле ё чизе.

**АРЗАНДА** ارزنده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **арзидан**. 2. сазовор, шоиста, лоиқ, муносиб. 3. қиматбаҳо, арзишнок; **гавҳари арзанда** дурри гаронбаҳо.

**ГУФТАНӢ** گفتنی *сифати феълии замони оянда аз* **гуфтан**; он чи гуфта шуданаш лозим аст…

**ДИДАНӢ** دیدنی 1. *сифати феълии замони оянда аз* **дидан**. 2. шоистаи дидан, дархури дидан... 3. *маҷ.* пешомад, тақдир, рӯзи сахт.

**КАНДА** کنده 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **кандан**; **канда-канда** а) бурида-бурида, қатъ карда-қатъ карда…; б) фосиладор: **овози канда-кандаи ӯ**…; **канда гирифтан** ҷудо карда гирифтан… 2. чуқурии махсус кофташуда, хандақ…

**БАСТАГӢ** I بستگی 1. *шакли дигари сифати феълии замони гузашта аз* **бастан**. 2. баста будан, масдудӣ, банд будан: **бастагии роҳ.**

**ТОЗОН** تازان *феъли ҳол аз* **тохтан**; дар ҳоли тохтан, давида-давида, давон.

Дар шарҳи бархе аз исмҳои амал азбаски феъли таркибии аз онҳо сохташуда дар фарҳанг оварда нашудааст (*мас.*, **гап фурӯхтан**), ба исми амали аз таркибе будани он ишора карда намешавад. Чунончи:

**ГАПФУРӮШӢ** گپفروشی бисёр гап зада амалан коре накардан; сафсатагӯӣ.

13. Сифатҳои нисбӣ, ки аз исм ба воситаи пасванди –**ӣ** («ё»-и нисбат) ташкил ёфтаанд, дар фарҳанг нахуст ба мансубияти онҳо

ишора гардида, сипас маънои онҳо шарҳ дода мешавад. Масалан:

**ДЕВОРӢ** دیواری *мансуб ба* **девор**; он чи ба девор меовезанд: **рӯзномаи деворӣ**, **соати деворӣ**...

**ҶАНУБӢ** جنوبی *мансуб ба* **ҷануб**; воқеъ дар тарафи ҷануб: **канори ҷанубии…, тарафи ҷанубӣ.**

Дар баъзе аз ин қабил калимаҳо, ки дар онҳо пасванди **–ӣ** муштараквазифа аст, ба мансубият ишора нашуда, маънои бевоситаи луғавии онҳо шарҳ дода мешавад. Чунончи:

**БУМӢ** بومی маҳаллӣ, таҳҷоӣ, сокини аслии маконе.

**ҒАЮРӢ** غیوری 1. ғайрат, серғайра-тӣ; далерӣ…

**ЧӮПОНӢ** چوپانی 1. шуғлу амали чӯпон, шӯбонӣ… **чӯпонӣ кардан.** 2. *мансуб ба* **чӯпон**… **саги чӯпонӣ.**

14. Асосҳои феълҳо, ки аксар ғайр аз маънои софи дастурӣ маъноҳои хоси луғавӣ ҳам доранд, аввал асоси феълӣ алоҳида бо ҳарфҳои хурди ғафс оварда шуда, сипас ҳамшакли он ҳамчун воҳиди луғавии мустақил моддаи ҷудогонаро ташкил кардааст. Чунончи:

**андоз** انداز 1. *асоси замони ҳозира* аз **андохтан**. 2. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънои* иҷрокунандаи амал ё соҳиби касбу кор: **сангандоз**, **тирандоз**…

**АНДОЗ** انداز пул ё моле, ки давлат аз даромади одамон ва корхонаҳо ё аз замину хона, чорпо, нақлиёт *ва г.* ба таври ҳатми меғундорад; хироҷ: **андози молӣ… андози нақда…**

**гузашт** گذشت *асоси замони гузашта аз* **гузаштан**.

**ГУЗАШТ** گذشت 1. гузариш, мурур, гузашта рафтан: **гузашти айём**. 2. *маҷ.* даст кашидан аз нафъи худ...

Масдарҳои феълии бавосита ба тарзи бевоситаи худ ҳавола карда ва агар маънои дигаре дошта бошанд, шарҳ дода мешаванд. Масалан:

**НИГАРОН(И)ДАН** نگرانیدن// نگراندن 1. *тарзи бавоситаи* **нигаристан**. 2. равона кардан, гардонидан ба сӯе, моил кунондан ба тарафе.

Маънои тарзи фоилии феълҳо ва хусусан феълҳои таркибӣ шарҳ дода шуда, тарзи мафъулӣ, ҳамчун қоида, ба тарзи фоилӣ ҳавола карда мешавад. Масалан:

**КӮТОҲ** کوتاه …**кӯтоҳ кардан** а) дарозии чизеро кам кардан, калта кардан; б) буридан, қатъ кардан; в) ихтисор кардан, кашол надодан (*мас.*, гапро); **кӯтоҳ шудан** *тарзи мафъулии* **кӯтоҳ кардан**.

Феълҳои таркибии номӣ, ки ба воситаи феълҳои ёридиҳандаи **кардан, шудан, задан**, **ёфтан** *ва г.* ташкил ёфтаанд, асосан дар моддаи луғавии ҷузъи номӣ (яъне исму сифатҳо *ва м. инҳо*) оварда шарҳ дода мешаванд. Вале таркибҳои зиёди феълӣ барои таъйиди мавриди дурусти истеъмол ҳамчун шоҳид бидуни шарҳ дар моддаҳои луғавии феълҳо низ зикр мегарданд.

15. Иборaҳои истиоравӣ баъд аз шарҳи маъно ё силсилаи маъноҳои луғавию маҷозии сарвожаҳо асосан бидуни тафсири маъно оварда мешаванд. Чунончи:

**БАҲОР** بهار 1. яке аз чаҳор фасли сол, ки баъд аз зимистон меояд; **абри баҳор…; аввали баҳор**… 2. *киноя аз* авҷи гул-гулшукуфӣ, айни ривоҷу равнақи кор: **баҳори озодӣ, баҳори бе-хазон...**

**ДУД** دود 1. моддаи тираранги абру бухормонанд… 2. *маҷ.* оҳ; оҳу нола, фиғон. 3. *маҷ. ба маънои* сиёҳӣ, тирагии ғамангез *ва г. истеъмол мешавад*: **дуди алам, дуди оҳ, дуди ситам**…

**НУР** نور 1. рӯшноӣ, равшанӣ, зиё (-и офтобу моҳ, чароғ, оташ *ва г.*);… *ба таври истиора*: **нури дониш, нури маърифат**…

16. Баъд аз овардани сарвожаҳои ғайритоҷикӣ ишораҳои решашиносӣ (этимологӣ) гузошта шуда, аз кадом забон омадани ин вожаҳоро нишон медиҳанд: *а.*- арабӣ, *ю.*– юнонӣ… Пас аз ин тарзи навишти арабии сарвожаҳо нишон дода мешавад. Воҳидҳои луғавии худӣ ва иқтибосии забони тоҷикӣ, ки дар давраҳои гуногуни таҳаввулу рушди худ дучори тағйироти зиёди маъноиву услубӣ шудаанд, дар моддаҳои луғавӣ қабл аз шарҳи маънои калимаҳо ба китобӣ (*кит.*), кӯҳнашуда (*кҳн.*), таърихӣ (*таър.*) ва нав ё навсохт (*нав.*) будани онҳо ишора шудааст. Масалан:

**ИНКИШОФ** *а.* انکشاف 1. *кит.* кашф шудан, ошкор шудан. 2. *маҷ.* ба воя расида ва паҳн шуда пеш рафтани ҳар чиз; рушд, пешрафт, тараққӣ; **инкишоф додан...**

**МАЪРАКА** *а.* معرکه 1. *кит.* майдони ҷанг, майдони корзор; ҷанг, муҳориба, задухӯрд. 2. *маҷ.*ҷамъомади мардум барои гузаронидани мусобиқа ё иҷрои ягон кор; давраи муташаккилона гузаронидани коре ё вазифаи махсуси иҷтимоӣ ва сиёсӣ: **маъракаи алафдаравӣ, маъракаи интихобот, маъракаи киштукори баҳорӣ, маъракаи обуна; маърака гирифтан**… 3. *нав.* маросими тӯй ё азо: **маъракаи хурсандӣ…**

17. Калимаҳои аз забонҳои дигар баргирифта (иқтибосшуда), ки дар асл дорои шакл ва маъноҳои гуногун буданд, асосан дар

он шакл ва бо он маъноҳое ба фарҳанг ворид гардида ва шарҳ дода шудаанд, ки дар забони муосири тоҷикӣ мавриди истеъмоли то андозае устувор пайдо кардаанд ва дар қоидаҳои мавҷудаи имлои тоҷикӣ инъикос ёфтаанд. Масалан:

**АРАФА** *а.* عرفه 1. *д.* номи рӯзи нуҳуми моҳи зулҳиҷҷа, ки ҳоҷиён он рӯзро дар кӯҳи Арафот (назди Макка) мегузаронанд. 2. рӯзи пеш аз иди Қурбон; як рӯз ё чанд рӯзи пеш аз ҳар ид ё ягон маъракa: **арафаи интихобот, арафи ҷашни истиқлол**.

**МАХДУМ** *а.* مخدوم 1. *кит.* он ки дигарон ба ӯ хизмат мекунанд, хоҷа, хӯҷаин. 2. *кҳн.* унвоне, ки дар гузашта ба писарони муллоҳои калон дода мешуд; (**махсум** *шакли гуфтугӯии ин калима аст*).

**МАХСУМ** *а.* مخسوم *гуфт.*, *шакли вайроншудаи* **махдум**.

**МАЪТАЛ** *а.* معطل [*аслаш* **муаттал**] интизор, мунтазир. **маътали** *касе ё чизе* **будан** дар интизори касе ё чизе будан… **маътал кардан** дар интизорӣ нигоҳ доштан…

## СОХТИ ФАРҲАНГ

1. Ҳамаи калимаҳои тафсиршаванда ба тартиби алифбо паси ҳам омадаанд ва бо ҳарфҳои калони нимғафс чоп шудаанд.

2. Агар калимае дар алоҳидагӣ истеъмол нашавад ё онро ҷудогона шарҳ додан душвор бошад, пас аз сабти он ҳамчун сарвожа аломати баён (дунуқта) гузошта шуда, баъд аз он ибора ё таркибе, ки ин калима одатан дар дохили он меояд, бо ҳарфҳои хурди ғафс зикр ва эзоҳ меёбад:

**КАЛОЧА** کلاچه :**гапу калоча**, гапу хабари зиёдатӣ…; **гапу калоча кардан**; овоза кардан, мавриди гуфтугузор қарор додан.

**ГАПЧА** گپچه :**гапу гапча** а) гапи майда-чӯйда; б) овозаҳои росту дурӯғ, миш-мишҳо.

3. Пасванд ва пешвандҳо асосан дар сурате, ки дар навишт бо калимаи дигар ҳамшакл воқеъ гардида бошанд, алоҳида ва пеш аз калимаҳои ҳамшакл зикр шуда, бо ҳарфҳои хурди ғафс ва шарҳҳои грамматикӣ бо ҳарфҳои курсив чоп мешаванд:

**-гар** گر *пасванди калимасоз, ки ба калимаҳо ҳамроҳ омада маъноҳои зеринро медиҳад*: 1. кунанда, дорандаи касбу шуғле: **коргар, барзгар, ситамгар**. 2. созандаи чизе: **заргар, дуредгар, оҳангар**. 3. соҳиб, дорандаи чизе: **тавонгар**.

**ГАР** I گر 1. *шакли кӯтоҳшудаи* **агар**… 2. ҳарчанд, гарчанд…

**ГАР** II گر хориш, реш, кӯтур (дард).

4. Маъноҳои гуногуни калимаҳо аз якдигар бо рақамҳои арабӣ ҷудо карда мешаванд. Дар вақти эзоҳи ҳар маънои калима пас аз муродифҳо ва ибораҳои муродифӣ, ки маънояшон ба якдигар хеле наздик аст, аломати вергул гузошта шуда, агар ин муродифҳо аз ҷиҳати маъно аз якдигар андак дурӣ ва ё бо ягон тобиши маъноӣ аз ҳам фарқ дошта бошанд, байни онҳо аломати нуқтавергул гузошта мешавад.

Маънои маҷозии калима баъди маънои аслии калима шарҳ дода мешавад ва бо аломати ихтисории *маҷ.* ишора мегардад.

Он маънои калима, ки аз истифодаи киноявии он ба вуҷуд омадааст, бо ихтисораи шартии *кин.* (киноятан) ва дар шарҳи ибораҳо бо ифодаи *киноя аз* ишора шудааст.

5. Агар маънои ибора ва таркибҳо аз маънои тафсирёбандаи калимаҳо тафовуте надошта бошад, баъд аз шарҳи маънои калимаҳо аломати дунуқта гузошта, ин қабил ибораву таркибҳо бидуни шарҳи маъно зикр мегарданд:

**МАВҶ** موج 1. ҷунбиш ва лаппиши оби дарё ва баҳр бо таъсири бод ва тӯфон; кӯҳаи об, ки дар баҳр баланд хеста ба соҳил мезанад, уштурак: **мавҷи баҳр, мавҷи зарбатӣ.** 2. *физ.* ҳаракати лаппишдор дар муҳити физикӣ: **мавҷи овоз** *ё* **садо, мавҷи кӯтоҳ, миёна ва дарози радио…, мавҷҳои электромагнитӣ...**

Агар калимаи шарҳёбанда дар ибораи устувор ва рехта ба ҳеҷ як аз маъноҳо мутобиқ наояд, чунин ибораҳо пас аз шарҳи ҳамаи маъноҳои калима бо аломати ромб (◊) ҷой дода мешаванд. Зарбулмасал ва мақолҳо низ бо ишораи (*зарб.*) ва (*маҷ.*) метавонанд ба ин гурӯҳи ибораҳо дохил шаванд, вале азбаски онҳо зери маъноҳои гуногуни сарвожа дар аввал, мобайн ва охири моддаи луғавӣ омадаанд, бе ишораи аломати ромб (◊) оварда мешаванд:

**АСП** اسپ 1. чорпои хонагии сумдори саворӣ ва боркаш: **аспи бидав… аспи бодпой… аспи боркаш…, аспи саманд… аз асп фуроянд ҳам, аз узангу намефуроянд (***мақ.***)** мавқеи пешбарандаашро аз даст дода бошад ҳам, калонгариро тарк карданӣ нест; **ба аспи нағз як қамчин, ба аспи бад сад қамчин** (*мақ.*) ба одами нағзу бофаросат як даҳан гап кофӣ бошад, ба одами баду бефаросат гапи бисёр ҳам таъсир надорад…

**ИЛЛАТ** *а.* علت 1. *кит.* сабаб, боис, ваҷҳ. 2. беморӣ, касалӣ, дард. 3. айб, нуқсон, камбудӣ: **арзон бе иллат не, гарон бе ҳикмат** (*зарб.*).

6. Маънои калимаву ибораҳо ба забони адабии имрӯзаи тоҷикӣ шарҳ меёбад. Дар шарҳи маъно аз истифодаи калимаву ибораҳое, ки имрӯз хеле камистеъмоланд ё кӯҳнашуда ба ҳисоб меравand ё маънои матруке доранд ва инчунин аз калимаю таркибҳои маҷозӣ ё маънои духӯрадошта то ҳадди имкон худдорӣ шудааст.

7. Агар калимаи шарҳёбанда калимаи зидмаънои худро (антоним) дошта бошад, он бо ҳарфҳои хурди ғафс дар охири шарҳ бо ишораи *муқоб.* (яъне, муқобили..) зикр мегардад:

**ДУР** دور чизе ки (аз мо) дар фосилаи зиёди замонӣ ё маконӣ воқеъ аст, *муқоб.* **наздик**: **муддати дуру дароз, роҳи дур(у дароз); хомӯшии дуру дароз…, дур будан… дур кардан**…

8. Агар маънои ду калима ё яке аз маъноҳои ду калима ба якдигар наздик бошанд ва ё воҳиди шарҳёбанда аз ҷиҳати сохт бо ягон воҳиди луғавӣ ва таъбири дигар қаробате дошта бошад, чунин наздикӣ ва қаробат дар поёни шарҳи маъно бо аломати ихтисории *муқ.* (муқоиса шавад бо…) ишора мегардад.

## ИБОРАВУ ТАРКИБҲО

1. Ибора ва таркибҳои мавриди шарҳи фарҳангро аз рӯи сохт ва таркиб ба навъҳои умдаи зерин тақсим кардан мумкин аст:

а) ибораҳои изофӣ ва баёния (ибораҳои исмӣ, сифатӣ, феълиҳолӣ);

б) ибораҳои ҷонишинӣ ва пешванддор;

в) ибораҳои феълӣ (масдари сода ва тафсилӣ, сифати феълӣ ва феълиҳолӣ).

2. Ибораҳо асосан дар моддаи луғавии калимаи мустақилмаънои аввали онҳо оварда эзоҳ шудаанд, вале гоҳо, мумкин аст, ки шарҳи онҳо дар моддаи луғавии калимаи дигари бунёдии ибора низ оварда шавад.

3. Дар фарҳанг аввал ибораҳои номӣ (изофӣ, баёния, сифати феълӣ, феълиҳолӣ, пешванддор ва ибораҳои ҷонишинию пешоянддор) ва сипас кулли ибораҳои феълӣ ҷой дода шудаанд, ки дар мисоли зер иҷмолан тасвир кардан мумкин аст:

| | |
|---|---|
| **1. гули бехор** | **7. қаду баст** |
| **2. гули сари сабад** | **8. даст задан** |
| **3. ду дунё** | **9. даст ба сар ниҳодан** |
| **4. андак-андак** | **10. дасти ёрӣ дароз кардан** |
| **5. дам ба дам** | **11. аз даст додан** |
| **6. аз аввал то охир** | **12. дастатон дардро набинад** |

4. Ҳамаи ибораю таркибҳои фарҳанг дар дохили худ низ бо риояи тартиби алифбоии ҳарфҳо ҷой дода шудаанд. Агар калимаи шарҳёбанда дар аввали ибора омада бошад, тартиби алифбо аз калимаи дуюми ибора ба эътибор гирифта мешавад.

5. Агар ду ибора як маъно дошта, вале аз рӯи тартиби ҳарфҳо аз якдигар дур ҷой гирифта бошанд, фақат маънои ибораи маъмултар шарҳ дода мешавад ва ибораи дуюм бе шарҳи маъно ба ибораи якум ҳавола мегардад. Дар сурати ба тартиби алифбо паси ҳам омадани ду ибораи ҳаммаъно онҳо дар як ҷо оварда шуда, дар байнашон аломати мувозӣ (//) гузошта мешавад:

**синни балоғат//ҳадди балоғат**

**бори сафар бастан//рахти сафар бастан**

6. Агар ибора ду ё якчанд маъно дошта бошад, ин маъноҳо аз ҳам бо ҳарф ва қавс ҷудо карда мешаванд:

**ёд кардан** а) ёдовар шудан, ба хотир овардан; зикр кардан; б) аз бар кардан, ҳифз намудан; в) *маҷ.* пазмон шудан.

7. Агар ягон калимаи ибора муродифи ҷойгузин дошта бошад, ин муродиф дар қавсайн зикр мешавад: **савганд (қасам) ёд кардан**.

Ҷузъи фаръии ибораҳо низ дар қавсайн гирифта шудаанд: **(аз) сар то по, гап дар (сари)** *чизе* **будан.**

## ИХТИСОРАҲО

*а.* - арабӣ
*адш.* - адабиётшиносӣ
*ак.*- аккадӣ
*анат.* - анатомия
*англ.* - англисӣ
*асот.*- асотирӣ, асотиршиносӣ
*афс.* - афсонавӣ
*байт.* - байторӣ
*барқ.* - барқӣ, электрӣ
*баҳр.* - баҳрнавардӣ
*биол.* - биология
*богп.* - боғпарварӣ
*бот.*- ботаника
*боф.*- бофандагӣ
*ва г.* - ва ғайра
*ва м.ин.* – ва монанди ин
*варз.*- варзиш
*геол.*- геология
*грам.* - грамматика
*гуфт.* - гуфтугӯӣ
*д.* - динӣ
*дӯз.* - дӯзандагӣ
*зарб.* - зарбулмасал
*збш.* - забоншиносӣ
*зоол.* - зоология
*ибр.* - ибрӣ
*иқт.* - иқтисод
*исп.* - испанӣ
*ит.* - италиявӣ
*итт* - иттилоотшиносӣ
*кайҳ.* - кайҳоннавардӣ
*кин.* – киноявӣ
*кит.* – китобӣ
*кишов.* – кишоварзӣ
*кҳн.* – кӯҳнашуда
*лаҳҷ.* - лаҳҷавӣ
*лот.* - лотинӣ
*м.* - муғулӣ
*мақ.* - мақол
*мал.* - малайзӣ
*мант.* - мантиқ
*мас.* - масалан
*маҷ.* - маҷозан
*маъд.* - маъданшиносӣ
*меъ.* - меъморӣ
*мол.* - молия
*муқ.* - муқоиса шавад бо…
*муқоб.* - муқобили…
*мус.* - мусиқӣ
*нав.* - навсохт
*нашр.* - нашриёт
*ниг.* - нигаред ба…
*нум.* - нумератив
*нуҷ.* - илми нуҷум
*обҳш.* – обуҳавошиносӣ
*олм.* - олмонӣ
*омӯз.* - омӯзгорӣ
*пасв.* - пасванд
*пешв.* - пешванд
*пол.* - поландӣ
*порт.* - португалӣ
*р.* - русӣ
*радио.* - радиотехника
*риёз.* – риёзиёт, математика
*р.* - *оҳ.* - роҳи оҳан
*с.* – сиёсӣ
*санс.* – санскрит
*санъ.* - санъат
*сохт.* – сохтмон
*сур.*- суриёнӣ
*т.* - туркӣ
*т.-м.* -туркию муғулӣ
*таҳқ.* - сухани таҳқиромез
*таър.* - таърихӣ
*тех.* - техника
*тиб.* - тиббӣ
*тибет.* - тибетӣ
*фалс.* - фалсафа
*физ.* - физика
*фин.* - финландӣ
*фолк.* - фолклор
*фр.* - фаронсавӣ
*хим.* - химия
*хит.* - хитоӣ
*хӯр.* - хӯрокворӣ
*ҳ.* - ҳиндӣ
*ҳ.* - ҳарбӣ
*ҳанд.* - ҳандаса
*ҳисобд.* - ҳисобдорӣ
*ҳол.* - ҳолландӣ
*ҳуқ.* - ҳуқуқшиносӣ
*ч.* - чехӣ
*чорв.* - чорводорӣ
*ҷ.* - ҷамъи…
*ҷугр.* - ҷуғрофия
*ш.* - шаҳри…
*швед.* - шведӣ
*ю.* - юнонӣ
*я.* - яҳудӣ
*яп.* - японӣ

## Алифбои тоҷикӣ

| № | Ҳарфҳо | Номи ҳарфҳо | № | Ҳарфҳо | Номи ҳарфҳо |
|---|---|---|---|---|---|
| 1 | А а | а | 19 | О о | о |
| 2 | Б б | бе | 20 | П п | пе |
| 3 | В в | ве | 21 | Р р | ре |
| 4 | Г г | ге | 22 | С с | се |
| 5 | Ғ ғ | ғе | 23 | Т т | те |
| 6 | Д д | де | 24 | У у | у |
| 7 | Е е | йе | 25 | Ӯ ӯ | ӯ |
| 8 | Ё ё | йо | 26 | Ф ф | фе |
| 9 | Ж ж | же | 27 | Х х | хе |
| 10 | З з | зе | 28 | Ҳ ҳ | ҳе |
| 11 | И и | и | 29 | Ч ч | че |
| 12 | Ӣ ӣ | ӣ | 30 | Ҷ ҷ | ҷе |
| 13 | Й й | йи | 31 | Ш ш | ше |
| 14 | К к | ке | 32 | Ъ ъ | ъ |
| 15 | Қ қ | қе | 33 | Э э | э |
| 16 | Л л | ле | 34 | Ю ю | йу |
| 17 | М м | ме | 35 | Я я | йа |
| 18 | Н н | не | | | |

# А

**А** *ҳарфи аввали алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар алифбои арабиасоси тоҷикӣ бо ҳарфҳои* «алиф» (ا), «айн» (ع) *ва дар охири як гурӯҳ калимаҳо бо* «ҳои ҳавваз» (ه) *ифода мешавад; ҳарфи* «алиф» *дар ҳисоби абҷад ба адади* 1 *баробар аст; ҳарфи* «А» *дар гурӯҳбандии синфҳои таълимӣ, табақабандии мавзӯъҳо ва г. ба ҷои шумораи якум ба кор меравад*.

**-А** *ҳиссачаест, ки бо феъл омада, маънои* тааҷҷуб*,* таассуф, эҳсос, ҳаяҷон *ва ғайраро ифода мекунад:* **чӣ гуфтед-а?, бахтро бинед-а!**

**ААМ(М)** *а.* اعم *кит.* омтар, умумитар, фарогиртар; **аам аз он ки…** сарфи назар аз он ки…, бо вуҷуди он ки…, новобаста ба он ки…

**АБ** *а.* اب *кит.* падар, волид.

**АБАВАЙН** *а.* ابوین *кит., ҷ. дугонаи* **аб**; падару модар, волидайн.

**АБАВИЯТ** *а.* ابویت *кит.* падарӣ, падарӣ кардан.

**АБАВӢ** *а.* ابوی *мансуб ба* **аб**.

**АБАВОН** *а.* ابوان *кит.* падару модар, волидайн.

**АБАД** *а.* ابد *кит.* ҳамешагӣ, ҷовидон, доимӣ: **умри абад; то абад** ҳамеша, доим; **ҳабси абад** ҳабси якумрӣ, ҳабси доимӣ.

**АБАДА** *а.* عبده *ҷ.* **обид; абадаи авсон** бутпарастон.

**АБАДАН** *а.* ابداً 1. ба таври ҳамешагӣ, ҷовидон. 2. ҳаргиз, ҳеҷ гоҳ, ҳеҷ вақт.

**АБАДЗИНДА** ابدزنده ҷовидон, абадӣ, ҳамешазинда, ба таври ҳамешагӣ, фанонопазир.

**АБАДИЯТ** *а.* ابدیت *фалс.* ҷовидонӣ, пояндагӣ, фанонопазирӣ: **абадияти вақт, абадияти олам, абадияти ҳаракат**.

**АБАДӢ** ابدی ҳамешагӣ, ҷовидон, доимӣ: **хотираи абадӣ**.

**АБАДУДДАҲР** *а.* ابدالدهر ҷовидон, ҳамеша, ба таври ҳамешагӣ.

**АБАДУЛАБАД** *а.* ابدالابد ҷовидон, то абад, то интиҳо, ҳамеша, то вуҷуди ҷаҳон.

**АБАДУЛОБИДИН** *а.* ابدالآبدین *кит.* ҳамеша, ҷовидон, поянда.

**АБАДУЛОБОД** *а.* ابدالآباد *кит., ниг.* **абадулабад**.

**абар-** ابر *пешванд* боло, фавқ: **абарқудрат**, **абармард**.

**АБАР** ابر 1. *шакли қадимии пешванди* **бар**. 2. дар. 3. ба, мувофиқи.

**АБАРҚУДРАТ** ابرقدرت басо нерӯманд, бисёр қудратманд, бисёр муқтадир ва қавӣ: **давлати абарқудрат**.

**АБАРҚУДРАТӢ** ابرقدرتی нерӯмандӣ, қудратмандӣ, пурқудратӣ, муқтадирӣ.

**АБАРМАРД** ابرمرد марди фавқулода бузург, бузургмард, марди басо нерӯманд.

**АБАС** I *а.* عبث беҳуда, бенатиҷа, барабас: **кори абас; (бар) абас рафтан** бенатиҷа мондан.

**АБАС** II *а.* عبث 1. *кит.* туршрӯӣ; ғамгинӣ; беилтифотӣ. 2. бавл, шоша. 3. саргин, пору, нурии хушк.

**АББОС** *а.* عباس *кит.* 1. бисёр туршрӯй. 2. шери даранда.

**АББОСИЁН** عباسیان *таър.* номи сулолаи хулафои араб (750-1258), ки бунёдгузори он Аббос аз нажоди амаки пайғамбари ислом мебошад.

**АББОСИЯ** عباسیه *ниг.* **аббосиён**.

**АББОСӢ** I عباسی *кит.* ҳилагарӣ, маккорӣ.

**АББОСӢ** II *а.* عباسی 1. *мансуб ба* **аббос**. 2. сиккаҳои мансуб ба номи шоҳ Аббоси Сафавӣ. 3. *мансуб ба* **хулафои аббосӣ**. 4. ранги сурхи моил ба кабуд. 5. *киноя аз* ранги сиёҳ (*ба муносибати он ки хулафои аббосӣ маъмулан либоси сиёҳ мепӯшиданд*); **хилъати аббосӣ** хилъати сиёҳ.

**АБВОБ** *а.* ابواب *кит., ҷ.* **боб**.

**АБГОР** ابگار *ниг.* **афгор**.

**АБГОРӢ** ابگاری *ниг.* **афгорӣ**.

**АБД** *а.* عبد *кит.* банда, ғулом.

**АБДОЛ** *а.* ابدال *кит.* 1. *ҷ.* **бадал** ва **бадил**. 2. наҷибон, шарифон (*сифати хосони Худо*).

**АБЕ** ابی *шакли қадимии пешванди* **бе**.

**АБЕДОНИШ** ابی دانش бедониш, нодон.

**АБЕРА** ابیره фарзанди набера.

**АБЕША** ابیشه *кит.* ҷосус, хабаркаш.

**АБЁТ** *а.* ابیات *ҷ.* **байт** I.

**АБЗОЛ** ابزال *ниг.* **абзор//афзор**.

**АБЗОР** ابزار *ниг.* **афзор**.

**АБЗОРДОН** ابزاردان 1. халта ва ё қуттие, ки дар он асбобу абзор ва ё васоили дигар нигоҳдорӣ мешаванд. 2. қуттие, ки дар он доруворӣ ва растаниҳои хуштаъму хушбӯй аз қабили мурчу зира *ва ғ.* гузошта мешавад.

**АБЗОРСОЗ** ابزارساز шахси созандаи олоту абзор, он ки асбобу абзор месозад.

**АБЗОРСОЗӢ** ابزارسازی амал ё фаъолияти марбут ба сохтани олоту абзор.

**АБЗОРФУРӮШ** ابزارفروش фурӯшандаи абзор ва асбобу олот.

**АБЗОРФУРӮШӢ** ابزارفروشی ҷой ё дӯкони фурӯши асбобу олот ва ё афзор.

**АБИР** *а.* عبیر навъе аз хушбӯиҳои хушк аз қабили мушк; номи хушбӯии сиёҳтоб, ки аз сандалу гулоб ва мушку заъфарон омода мешавад.

**АБИРАФШОН** عبیرافشان пошандаи абир, афшонандаи хушбӯӣ ва ҳар гуна бӯи муаттар.

**АБИРОГАНД** عبیرآگند пур аз абир, пур аз хушбӯӣ.

**АБИРОМЕЗ** عبیرآمیز омехта бо абир; хушбӯй.

**АБИРСИРИШТ** عبیرسرشت бо абир омехташуда, бо абир сиришта.

**АБИРФИШОН** عبیرفشان *ниг.* **абирафшон**.

**АБКАМ** *а.* ابکم *кит.* гунг, лол.

**АБҚАРӢ** عبقری 1. *мансуб ба* **Абқар** (*номи мавзеи афсонавӣ*). 2. либоси нафис, ҷомаи ҳарир.

**АБЛАҒ** *а.* ابلغ *кит., ҷ.* **балиғ**; расотар, балиғтар; беҳтар, хубтар.

**АБЛАҚ** *а.* ابلق *кит.* чизи дуранг, сафеду сиёҳ, ало.

**АБЛАҚӢ** ابلقی дурангӣ, сиёҳию сафедӣ.

**АБЛАҚСАВОР** ابلقسوار савори аспи аблақ; аспсавор.

**АБЛАҲ** *а.* ابله аҳмақ, бефаҳм, нодон, камақл.

**АБЛАҲВАШ** ابله‌وش *ниг.* **аблаҳвор**.

**АБЛАҲВОР** ابله‌وار аблаҳмонанд, монанд ба аблаҳ, шабеҳи аблаҳ, мисли аблаҳ.

**АБЛАҲӢ** ابلهی аҳмақӣ, бефаҳмӣ, нодонӣ, камақлӣ.

**АБЛАҲНАМО** ابله‌نما *ниг.* **аблаҳвор**.

**АБЛАҲОНА** ابلهانه аз рӯи аблаҳӣ, аҳмақона, беақлона.

**АБЛАҲФИРЕБ** ابله‌فریب ҳилагар, фиребгар, маккор, найрангбоз; чизе, ки бо он аблаҳ фирефта мешавад.

**АБЛАҲФИРЕБӢ** ابله‌فریبی макру фиреби ошкор, фирефтани аблаҳон.

**АБЛАҲФИРЕБОНА** ابله‌فریبانه фиребандаи аблаҳон, фирефтани аблаҳон: **сухани аблаҳфиребона**.

**АБЛУЧ//АБЛУҶ** ابلوچ//ابلوج қанд ва шакари сафед.

**АБНО** *а.* ابنا *ҷ.* **ибн**; **абнои башар** мардум, халқ; **абнои замон//абнои рӯзгор** ҳамзамонон; аҳли олам.

**АБО** I ابا//عبا *шакли қадимии пешванди* **бо**.

**АБО** II ابا *кит.* ош, таом, хӯрок, хурданӣ.

**АБО** III *а.* عبا *кҳн.* ҷомаи васеи дарози ос-

тинкӯтоҳ, ки аз болои либос пӯшида мешавад; **панҷ тани оли або** *д.* пайғамбар Муҳаммад (с), Алӣ ибни Абутолиб (р), Фотима (р) – духтари пағамбар (с), Ҳасан ва Ҳусайн – писарони Алӣ.

**АБОБИЛ** *а.* ابابيل парастуҳо, гурӯҳе аз фариштурукҳо.

**АБР** I ابر бухори об, ки аз замин бо таъсири ҳарорат ба ҳаво пароканда шуда, аз он барфу борон ҳосил мешавад; **абри (нав)баҳор** абри бороновари баҳорӣ; абре, ки дар баҳор борон меоварад; **абри найсон** абри баҳорӣ; **абри сафед** абри камбориш; *муқоб.* **абри сиёҳ**; **абри сиёҳ (тира)** абри ғафси боранда; **абри хокистарранг** абри тираранг.

**АБР** II ابر алочае, ки нақшҳояш монанди абри баҳорӣ парча-парча аст.

**АБР** III ابر *кит.* **теғ**.

**АБРА** ابره тарафи рӯи либосҳои дуқабата дӯхташуда; *муқоб.* **астар**; ◊ **абраю астари** *кореро* **рӯгардон кардан** амиқ тафтиш кардани коре.

**АБРААСТАР** ابره‌استر либоси абраву астардори бепахта; **ҷомаи абраастар** ҷомаи абраю астардори бепахта.

**АБРАҚ** *а.* ابرق 1. хоки бо сангу гилу рег омехта. 2. моддаи сафеди пӯка, ки дар тиб истифода мешуд. 3. ҳар чизи рангоранг.

**АБРАҚӢ** ابرقى *мансуб ба* **абрақ**; ранг ба ранг, рангоранг.

**АБРАНДУД** ابرندود абрнок, абролуд, бо абр фаро гирифташуда.

**АБРАНҶАН//АБРАНҶИН** ابرنجن ҳалқаи тилло ё нуқра, ки занон ҳамчун асбоби зинат дар даст ё по мебанданд.

**АБРАС** *а.* ابرص 1. гирифтори бемории сафедшавии пӯст, ки дар бадани инсон пайдо мешавад. 2. пес.

**АБРАШ** *а.* ابرش 1. сурху сафед; рангоранг. 2. асп, аспи ало, чавкар.

**АБРБАНД** ابربند *боф.* он ки абрбандӣ мекунад.

**АБРБАНДӢ** ابربندى *боф.* ҷо-ҷо бастан ва ранг кардани маштут, ки пас аз бофтан дар матоъ нақшҳои абрмонанд пайдо мешаванд.

**АБРГИРИФТА** ابرگرفته *ниг.* **абрӣ**.

**АБРДОР** ابردار *ниг.* **абрнок**.

**АБРЕШИМ//АБРЕШУМ** ابريشم 1. тори бисёр нозуку маҳкам ва дурахшон ба ранги сафед ё ширӣ, ки кирми пилла ба даври худ метанад. 2. гуле ба сурати риштаҳои борик овехта ба ранги зард ё сурх, ки дар тобистон мерӯяд. 3. матои абрешимӣ, ҳарир, шоҳӣ: **калобаи абрешим**. 4. *кит.* тори соз, тори асбобҳои мусиқӣ; ◊ **абрешим барин мулоим шудан** аз хашм фуромадан; ба ифоқа омадан.

**АБРЕШИМБАҲО** ابريشم‌بها *мач.* дастмузди навозанда, пуле, ки ба навозанда бар ивази ҳаққи кор пардохт мешавад.

**АБРЕШИМБОРӢ** ابريشم‌بارى *ниг.* **абрешимворӣ**.

**АБРЕШИМБОФ** بريشم‌باف ҳарирбоф, шоҳибоф.

**АБРЕШИМБОФӢ** ابريشم‌بافى ҳарирбофӣ, шоҳибофӣ.

**АБРЕШИМВОР** ابريشم‌وار монанди абрешим; мисли абрешим нарм.

**АБРЕШИМВОРӢ** ابريشم‌وارى матоъҳои аз нахи абрешим бофташуда.

**АБРЕШИМГУН** ابريشم‌گون ба гунаи абрешим, абрешимвор.

**АБРЕШИМДӮЗ** ابريشم‌دوز он ки кораш абрешимдӯзист, пешаи абрешимдӯзӣ.

**АБРЕШИМДӮЗӢ** ابريشم‌دوزى дӯхтани нақшу нигор ба рӯи матоъҳо бо нахи абрешимӣ.

**АБРЕШИМИН** ابريشمين *ниг.* **абрешимӣ**.

**АБРЕШИМӢ** ابريشمى 1. *мансуб ба* **абрешим**. 2. аз абрешим бофташуда (*газвор ва монанди он*): **матои абрешимӣ, ҷомаи абрешимӣ**.

**АБРЕШИМКАШӢ** ابريشم‌كشى пилакашӣ.

**АБРЕШИМКОР** ابريشم‌كار шахси машғул ба таҳияи нахи абрешим ё хариду фурӯши он.

**АБРЕШИМКОРӢ** ابريشم‌كارى ороиши порча ва матоъҳои гуногун бо истифода аз нахи абрешимӣ.

**АБРЕШИММОНАНД** ابريشم‌مانند *ниг.* **абрешимвор: мӯи абрешиммонанд**.

**АБРЕШИМРАНГ** ابریشم‌رنگ *ниг.* **абрешимгун**.

**АБРЕШИМРЕС** ابریشم‌ریس абрешимтоб, ресандаи нахи абрешим.

**АБРЕШИМРЕСӢ** ابریشم‌ریسی абрешимтобӣ; тайёр кардани нахи абрешим: **дастгоҳи абрешимресӣ**.

**АБРЕШИМТОБ** ابریشم‌تاب *ниг.* **абрешимрес**.

**АБРЕШИМТОБӢ** ابریشم‌تابی *ниг.* **абрешимресӣ**.

**АБРӢ** ابری *ниг.* **абрнок**.

**АБРНОГУЗАР** ابرناگذر монеъ ба гузаштани абр; **кӯҳҳои абрногузар** кӯҳҳои баланд.

**АБРНОК** ابرناک бо абр пӯшидашуда, абрӣ, абргирифта: **осмони абрнок, ҳавои абрнок**.

**АБРНОКӢ** ابرناکی абрнок будан.

**АБРОЛУД** ابرآلود *ниг.* **абрнок**.

**АБРОЛУДА** ابرآلوده *ниг.* **абролуд**.

**АБРОР** *а.* ابرار *ҷ.* **бир(р)**; 1. порсоён, тақводорон, парҳезкорон, бузургон. 2. некӯкорон, эҳсонкорон, хайрхоҳон.

**АБРПОРА** ابرپاره пораи абр.

**АБРПӮШ** ابرپوش бо абр пӯшида: **қуллаҳои абрпӯш**.

**АБРСИФАТ** ابرصفت абрранг, абрсон, монанди абр.

**АБРТӮДА** ابرتوده тӯдаи абр, абрҳои ғуншуда.

**АБРӮ//АБРӮЙ** ابرو//ابروی хати камоншакли мӯйҳо, ки дар болои чашм қарор дорад; **абрӯи каҷи дунболадор** абрӯи хамида ва дароз; **абрӯи мушкин** абрӯи сиёҳи ғафс; **абрӯи пайваст(а)** абрӯи бо ҳам пайваста; ◊ **теғи абрӯ** абрӯи дилрабои маҳбуба; **абрӯ ба ҳам кашидан** хашму ғазаб зоҳир кардан; **абрӯ гиреҳ задан** қиёфаи ҷиддӣ гирифтан; ба ғазаб омадан; **абрӯ хам накардан** бепарво будан; **абрӯ чин кардан** изҳори норизоият кардан, қиёфаи ҷиддӣ ба худ гирифтан; **бар абрӯ чин доштан** хашмнок будан; хафа будан; **дар абрӯвон чин афтодан** дигаргун шудани ҳолат; қиёфаи ҷиддӣ ба худ гирифтан; **чини абрӯ кушода шудан** аз қаҳру ғазаб фуромадан.

**АБРӮБОРИК** ابروباریک дорои абрӯҳои борик.

**АБРӮДАРОЗ** ابرودراز дорои абрӯвони дароз.

**АБРӮКАМОН** ابروکمان он ки абрӯи чун камон хамида дорад, камонабрӯ.

**АБРӮКУШОДА** ابروکشاده *маҷ.* шоду хурсанд, дорои табъи хушу болида.

**АБРӮКУШОДАГӢ** ابروکشادگی шод будан, хурсанд будан; болида будан.

**АБРӮҚАЛАМ** ابروقلم он ки абрӯвони кашида дорад.

**АБРӮПАЙВАСТ** ابروپیوست он ки абрӯвонаш ба ҳам пайванданд, пайвастаабрӯ.

**АБРӮСИЁҲ** ابروسیاه он ки абрӯвони сиёҳ дорад, сиёҳабрӯ.

**АБРӮФАРОХ** ابروفراخ *ниг.* **абрӯкушода**.

**АБРӮФАРОХӢ** ابروفراخی *ниг.* **абрӯкушодагӣ**.

**АБРӮҲИЛОЛ** ابروهلال он ки абрӯвонаш ба шакли ҳилол аст.

**АБРӮЧИНАК** ابروچینک асбобест, ки бо он абрӯ мечинанд.

**АБРӮЧИНӢ** ابروچینی ба тартиб овардан ва чидани абрӯ.

**АБСОРБСИЯ** *лот.* ابساربسیه *хим.,физ.* ҷаббидан, ба худ кашида гирифтан; ҷаббиш, фурӯбарӣ: **абсорбсияи газ, абсорбсияи овоз, абсорбсияи равшанӣ**.

**АБСТРАКТ** *лот.* ابسترکت мафҳуми муҷаррад; умумӣ, номуайян; *муқоб.* **конкрет**.

**АБСТРАКТСИОНИЗМ** *лот.* ابسترکتسیانزم равияи санъати абстракт, санъати мавҳум ва муҷарради дур аз воқеият.

**АБСТРАКТСИОНИСТ** *лот.* ابسترکتسیانیست пайрави равияи абстрактсионизм.

**АБСТРАКТСИЯ** *лот.* ابسترکتسیه ҷиҳат ва хусусиятҳои чизеро фикран аз худи он чиз ҷудо кардан; мафҳуми муҷаррад.

**АБСТРАКТӢ** ابسترکتی *мансуб ба* **абстракт**.

**АБТАР** *а.* ابتر *кит.* 1. думбурида, кӯтоҳдум. 2. бефоида, ноқис. 3. вайрон, хароб; **абтар кардан** аз байн бурдан, несту нобуд кардан.

**АБУ(Л)** *а.* ابو(ل) 1. *кит.* падар. 2. дар арабӣ ҳамчун ҷузъи якуми калимаҳои мураккаб маънои соҳибро дорад: **Абуабдуллоҳ, Абулфазл**.

**АБУЛБАШАР** *а.* ابوالبشر *д.* падари инсоният; *киноя аз* ҳазрати Одам, ки тибқи таълимоти динӣ насли одамизод аз ӯ сар шудааст.

**АБУЛҲАВЛ** *а.* ابوالهول *кит.* муҷассамаи бузурги сангӣ ба шакли шери хобида бо сари одамӣ (*аз ёдгориҳои Мисри қадим*), сфинкс.

**АБУС** *а.* عبوس *кит.* бадқавоқ, туршрӯ.

**АБХОЗӢ** ابخازی 1. *мансуб ба* **Абхозия: забони абхозӣ**. 2. номи халқе, ки як қисми аҳолии Абхозияро ташкил медиҳад: **сокини Абхозия**.

**АБҲАР** *а.* عبهر *кит.* 1. наргис, ёсуман. 2. *маҷ.* чашм.

**АБҲАРӢ** عبهری *кит. мансуб ба* **абҳар**; **чашми абҳарӣ** чашми зебо, наргисмонанд.

**АБҶАД** *а.* ابجد тартиби махсуси алифбои арабӣ, ки аз ҳафт калимаи таркибёфта аз номҳои 28 ҳарф иборат буда, дар он ҳар ҳарф ададеро ифода мекунад; ин калимаҳо ва ифодаи ададии онҳо ба таври зер аст: абҷад

ҳав(в)аз ҳут(т)ӣ каламан

| ابجد | هوز | حطی | کلمن |
|---|---|---|---|
| 1 – ا | 5 – ه | 8 – ح | 20 – ک |
| 2 – ب | 6 – و | 9 – ط | 30 – ل |
| 3 – ج | 7 – ز | 10 – ی | 40 – م |
| 4 – د | | | 50 – ن |

| саъфас | қарашат | сахиз | зазиғ |
|---|---|---|---|
| سعفس | قرشت | ثخذ | ضظغ |
| 60 – س | 100 – ق | 500 – ث | 800 – ض |
| 70 – ع | 200 – ر | 600 – خ | 900 – ظ |
| 80 – ف | 300 – ش | 700 – ذ | 1000 – غ |
| 90 – ص | 400 – ت | | |

**ҳисоби абҷад** аз рӯи қимати рақамии ҳарфҳо ёфтани моддаи таърих.

**АБҶАДХОН** ابجدخوان он ки аз абҷад сабақ мегирад; сабақомӯз, навомӯз.

**АБҶАДХОНӢ** ابجدخوانی абҷад хондан; давраи омӯзиши абҷад; навомӯзӣ.

**АБҶИЛ//АБҶИР** ابجیل//ابجیر *гуфт.* 1. чорпои савории хушрафтору чолок. 2. *киноя аз* одами чусту чолок.

**АБЪАД** *а.* ابعد дуртар, бӯъдтар.

**АБЪОД** *а.* ابعاد *ҷ.* **бӯъд**; **абъоди сегона (салоса)**: *риёз*. тӯл, арз ва умқ.

**АБЯЗ** *а.* ابیض *кит.* сафед, сафедранг.

**АВ-АВ** اواو *калимаи тақлиди овози* аккоси саг; аф-аф, ак-ак, аккос.

**АВАСТО** اوستا номи китоби муқаддаси зардуштиён.

**АВАСТОӢ** اوستائی *мансуб ба* **авасто**: **забон ва хати авастоӣ**.

**АВБОРИДАН** اوباریدن нахоида хӯрдан, нахоида фурӯ бурдан.

**АВБОШ** اوباش бадкеш, фурӯмоя, нокас; шӯрапушт, бадахлоқ.

**АВБОШӢ** اوباشی бадкешӣ; шӯрапуштӣ; бадахлоқӣ.

**АВБОШОНА** اوباشانه рафтори монанд ба авбош, мисли авбош.

**АВВАЛ** *а.* اوّل 1. нахуст, якум. 2. ибтидо, оғоз, шурӯъ; **аз аввал** аз оғоз; **аз аввали…** аз ибтидои…, аз оғози…; **аввали олам** ибтидои олам; **дар аввали…** дар ибтидои….

**АВВАЛА** اوّله нахустин, бори нахуст; дафъаи якум.

**АВВАЛАН** اوّلاً 1. нахуст, дар аввал. 2. пеш аз ҳама, қабл аз ҳама.

**АВВАЛИН** اوّلین нахустин, якумин, аз ҳама нахуст.

**АВВАЛИНДАРАҶА** اوّلین‌درجه дараҷаи якум; муҳимтарин, зарууртарин: **вазифаи аввалиндараҷа, масъалаи аввалиндараҷа**.

**АВВАЛИЯ** *а.* اوّلیه 1. якум, аз ҳама пеш. 2. ибтидоӣ, моя; **моддаи аввалия** нахустмодда, моддаи ибтидоӣ, нахустмоя.

**АВВАЛӢ** اوّلی нахустин, пешина, аввалия.

**АВВАЛМАҚОМ** اوّل‌مقام мақоми аввал, мақоми нахуст, воломақом.

**АВВАЛО** اوّلا *ниг.* **аввалан**.

**АВВАЛҲО** اوّل‌ها *гуфт.* давраҳои аввал, пештар.

**АВВАЛШАХС** اوّل‌شخص шахси дорои мақоми аввал, шахси воломақом.

**АВВО** *а.* عوّا *кит.* 1. саги бисёр ҷаканда, саги уллосӣ. 2. *нуҷ.* яке аз бурҷҳои осмон, ки манзили сенздаҳуми Моҳ аст.

**АВГУСТ** اوگست моҳи ҳаштуми солшумории мелодӣ.

**АВГУСТӢ** اوگستی *мансуб ба* **август**.

**АВД** *а.* عود *кит.* бозгашт, баргашт; **авд кардан** баргаштан.

**АВЕСТО** اوستا *ниг.* **авасто**.

**АВЗОЪ** *а.* اوضاع *ҷ.* **вазъ; авзои кор** вазъи кор, рафти кор; **авзои олам** вазъи олам, ҳолати дунё; **авзои** *касе* **беҷо шудан** дигар шудани ҳолати (кайфияти) касе.

**АВИА** *лот.* اوئه *ҳамчун ҷузъи аввали калимаҳои мураккаб ба маънои* ҳавоӣ, авиатсионӣ, ҳавопаймоӣ.

**АВИАПОЧТА** اوئه‌پاچته почтаи ҳавоӣ, почтаи авиатсионӣ.

**АВИАТСИОНӢ** اوئتسیانی *мансуб ба* **авиатсия**; махсус барои ҳавопаймо: **бензини авиатсионӣ**.

**АВИАТСИЯ** *фр.* اوئتسیه ҳавопаймоӣ, ҳавоӣ: **авиатсияи реактивӣ, авиатсияи низомӣ**.

**АВИС** *а.* عویص *кит.* душвор, мушкил, сухане, ки дарки он мушкил бошад.

**АВИТАМИНОЗ** اویتمیناز *биол., тиб.* бемориҳое, ки аз истеъмоли пайвастаи хӯрокҳои камғизо дар натиҷаи нарасидани витаминҳои зарурӣ пайдо мешаванд.

**АВҚОТ** I *а.* اوقات *ҷ.* **вақт**; **авқоти** *касеро* **талх кардан** табъи касеро хира кардан.

**АВҚОТ** II اوقات *шакли вайроншудаи* **ақвот**; *ҷ.* **қут**; *гуфт.* хӯрок, қут.

**АВҚОТВОРӢ** اوقاتواری *гуфт.* хӯрду хӯрок(а), хӯрокворӣ.

**АВҚОТПАЗӢ** اوقاتپزی *гуфт.* хӯрокпазӣ.

**АВҚОТТАЛХ** اوقاتتلخ *кит.* асабонӣ ва нороҳат, мушкилоти вазъи рӯҳонӣ.

**АВҚОТТАЛХӢ** اوقاتتلخی *маҷ.* асабоният ва нороҳатӣ.

**АВҚОТХӮРӢ** اوقاتخوری *гуфт.* хӯрокхӯрӣ.

**АВҚОФ** *а.* اوقاف *ҷ.* **вақф; иҷорадори авқоф** иҷорадори заминҳои вақф ё бинои вақф.

**АВЛ** I *а.* عول *кит.* майл, тамоюл.

**АВЛ** II *а.* عول *кит.* нигаҳдории аёл, таъмини оила.

**АВЛАВИЯТ** *а.* اولویت бартарӣ, дар дараҷаи аввал қарор доштан.

**АВЛИЁ** *а.* اولیا *ҷ.* **валӣ**; 1. *д.* одамони муқаддасе, ки гӯё кашфу кароspecmot карда метавонистаанд. 2. бузургон: **авлиёи давлат**.

**АВЛИТАР** اولیتر *ниг.* **авлотар**.

**АВЛО** *а.* اولا бартар; болотар; беҳтар, хубтар; **авло донистан** бартар донистан, беҳтар шумурдан.

**АВЛОД** *а.* اولاد *ҷ.* **валад**; фарзандон; насл; **авлоди башар** насли инсон; инсонҳо, одамон; **аҷдоду авлод** бобоёну фарзандон; гузаштагону ояндагон, ҳамаи наслҳо; **авлод ба авлод** насл ба насл; наслҳо, чандин насл.

**АВЛОДӢ** اولادی 1. *мансуб ба* **авлод**. 2. ирсӣ, меросӣ.

**АВОИЛ** *а.* اوائل *ҷ.* **аввал**.

**АВОҚИБ** *а.* عواقب *ҷ.* **оқибат**.

**АВОМ** *а.* عوام 1. *ҷ.* **омма**. 2. омӣ, бесавод; нодон.

**АВОМОНА** عوامانه *мансуб ба* **авом**, авомвор, омиёна.

**АВОМУННОС** *а.* عوام‌الناس *кит.* оммаи халқ.

**АВОМФАҲМ** عوام‌فهم оммафаҳм; сода ва қобили дарк, фаҳмо, даркшаванда, мутобиқи дарки авом.

**АВОМФИРЕБ** عوام‌فریب мардумфиреб, фирефтакунандаи омма.

**АВОМФИРЕБӢ** عوام‌فریبی мардумфиребӣ.

**АВОМФИРЕБОНА** عوام‌فریبانه ба тарзи авомфиребӣ: **порсоии авомфиребона**.

**АВОН** I *а.* اوان *кит.* ҳангом, замон, вақт.

**АВОН** II *а.* عوان *кит.* сарҳанги девони подшоҳӣ, посбони давлатӣ.

**АВОРА** اواره *д.* дафтари ҳисоби бандагон, дафтари аъмол.

**АВОРИЗ** *а.* عوارض *ҷ.* **ориза**.

**АВОСИТ** *а.* اواسط *ҷ.* **авсат**.

**АВОСИФ** *а.* عواصف *ҷ.* **осиф**.

**АВОТИФ** *а.* عواطف *ҷ.* **отифа**.

**АВОХИР** *а.* اواخر *ҷ.* **охир**.

**АВРАНГ** اورنگ 1. тахт, маснад, сарири подшоҳӣ. 2. зебоӣ.

**АВРАНД** اورند 1. шукӯҳ; бузургӣ. 2. *маҷ.* макру ҳилла.

**АВРАНДИДАН** اورنديدن *маҷ.* макру ҳила кардан.

**АВРАТ** *а.* عورت 1. *кит.* андоми ниҳонӣ, андоми шарм; узвҳои сатршавандаи инсон: **сатри аврат**. 2. зан, завҷа.

**АВРИНГ** اورينگ *ниг.* **овринг**.

**АВРОД** *а.* اوراد *ҷ.* **вирд**; 1. такрори паси ҳам. 2. *д.* дуоҳо: **вирду аврод**; **вирду аврод хондан** зикр гуфтан, зикр кардан, дуо хондан.

**АВРОДХОНӢ** اورادخوانى дуохонӣ.

**АВРОҚ** *а.* اوراق *ҷ.* **варақ**; **авроқи китоби зиндагонӣ** ҳодисоту воқеоти рӯзмарраи зиндагӣ.

**АВРУПОИДӮХТ** اورو‌پای‌دوخت ба таври аврупоӣ дӯхташуда, дӯхти аврупоӣ.

**АВРУПОӢ** اوروپاى *мансуб ба* **Аврупо**: **одами аврупоӣ**, **либоси аврупоӣ**.

**АВСАТ** *а.* اوسط 1. миёна, миён. 2. дар миёна буда.

**АВСОФ** *а.* اوصاف *ҷ.* **васф**.

**АВСУН** اوسون *гуфт.* нисбати занҳои бародарон ба ҳамдигар.

**АВТОБУС** *ю.* اوتابوس мошини мусофиркаш.

**АВТОГЕНӢ** اوتاگينى **:кафшери автогенӣ** кафшери газӣ, газкафшер.

**АВТОДРОМ** *ю.* اوتادرام майдони автомобилронӣ, майдони автомобилронӣ дар мусобиқот.

**АВТОКРАН** *ю.-англ.* اوتاكرن автомобили крандор, крани ба автомобил шинондашуда.

**АВТОМАТ** *ю.* اوتامت 1. дастгоҳи худкор. 2. навъе аз силоҳи дастии худкор.

**АВТОМАТИКА** *ю.* اوتامتيكه соҳаи илм ва техника, ки ҳамаи воситаҳои техникӣ ва усулҳои аз меҳнати дастӣ озод кардани инсонро дар бар мегирад.

**АВТОМАТӢ** اوتامتى *мансуб ба* **автомат**; ба таври худкор, **сохтори автоматӣ, ба таври автоматӣ**.

**АВТОМАТОНИДАН** اوتامتانيدن ба тарзи худкор муҷаҳҳаз сохтан.

**АВТОМАТОНӢ** اوتامتانى ба усули худкор гузаронидани ин ё он система, соҳа, раванди ба тарзи худкор гузаронидан.

**АВТОМАТЧӢ** اوتامتچى 1. он ки автоматро идора мекунад. 2. шахси бо автомат мусаллаҳ.

**АВТОМАШИНА** اوتامشينه *ниг.* **автомобил: автомашинаи боркаш, автомашинаи сабукрав**.

**АВТОМОБИЛ** *ю.-лот.* اوتامابيل воситаи худгарди нақлиёт (*боркашонӣ ва мусофирбарӣ*).

**АВТОМОБИЛГАРД** اوتامابيل‌گرد **:роҳи автомобилгард** роҳи мошингард.

**АВТОМОБИЛӢ** اوتامابيلى *мансуб ба* **автомобил: нақлиёти автомобилӣ, саноати автомобилӣ**.

**АВТОМОБИЛРОН** اوتامابيل‌ران мошинрон, ронандаи мошин.

**АВТОМОБИЛРОНӢ** اوتامابيل‌رانى мошинронӣ.

**АВТОМОБИЛСОЗӢ** اوتامابيل‌سازى сохтани автомобил, истеҳсоли автомобил: **корхонаи автомобилсозӣ**.

**АВТОН** *а.* اوطان *кит. ҷ.* **ватан**.

**АВТОРУЧКА** اوتاروچكه қалами худнавис ё худкор.

**АВТОСИСТЕРНА** اوتاسيستيرنه систернаи дар автомобил шинондашуда.

**АВУЛ** *т.* اول деҳ (*дар Догистон, Қиргизистон, Туркманистон ва Қазоқистон*).

**АВФ** *а.* عوف *шакли тағйирёфтаи* **афв**.

**АВФАР** *а.* اوفر *кит.* бисёртар, бештар, фаровонтар.

**АВҲОМ** *а.* اوهام *ҷ.* **ваҳм**.

**АВҶ** *а.* اوج 1. боло, баландӣ, нуқтаи баландтарини ҳар чиз, нуқтаи олӣ. 2. дараҷаи баланд, **авҷи баҳор** ҳангоми нашъу нумувви табиат ва шукуфои рустаниҳо; **авҷи девонагӣ** шиддати девонагӣ; **авҷи кор** ҳангоми ҷӯшу хурӯши кор; **авҷи осмон // авҷи фалак** баландтарин нуқтаи осмон; **авҷи ҷанг** шиддат ва сахтии ҷанг. 3. баландии оҳанг дар мусиқӣ; **авҷу акс** *мус.* баму зер. 4. тараққӣ, пешрафт, инкишоф, равнақ; **авҷ гирифтан** а) баланд шудан; боло рафтан; б) тараққӣ кардан, пеш рафтан, равнақ пайдо кардан; в) шиддат гирифтан; **авҷ доштан** дар равнақ будан; **авҷ ёфтан** равнақ ёфтан, нашъунамо кардан, сабзидан; **авҷ кардан** равнақ ёфтан, ривоҷ ёфтан, муваффақият пайдо кардан; **аз авҷ фуромадан** паст шудан; аз болоравӣ (сабзиш) мондан; **ба авҷи аъло расидан** ба баландтарин дараҷа расидан; **ба авҷи иззат расидан** соҳиби иззату эҳтироми баланд гардидан; **дар авҷу барор будан** дар ҳоли пешрафт будан.

**АВҶГИРӢ** اوج گیری *исми амал аз* **авҷ гирифтан**; ҳолати ривоҷу равнақ ва болоравии коре.

**АВҶНАВАРД** اوج‌نورد **баландпарвоз**.

**АВҶПАР** اوج‌پر *ниг.* **баландпарвоз**.

**АВҶРАВ** اوج‌رو *киноя аз* фалакпаймо.

**АГАР** اگر *пайвандак* 1. дар сурате ки..., ба шарте ки…, модом ки…. 2. ҳарчанд, гарчанд, гарчанд ки…, бо вуҷуди он ки….

**АГАРЧАНД** اگرچند ҳарчанд ки…, бо вуҷуди он ки….

**АГАРЧИ** اگرچه ҳарчанд, гарчи, бо вуҷуди он ки…, ҳар қадар ки….

**АГЕНТ** *лот.* اگینت 1. намояндаи расмӣ, сиёсӣ, хориҷӣ *ва г.,* ки вакили ягон идора, муассиса ва давлат буда, вазифа ё супоришеро иҷро мекунад: **агенти сиёсӣ**. 2. он ки ба манфиати ҷонибе хидмат мекунад ва сирру асрори як тарафро ба тарафи дигар мерасонад, ҷосус: **агенти махфӣ**.

**АГЕНТӢ** اگینتی 1. *мансуб ба* **агент**. 2. шӯъбаи маҳаллии ягон идора; номи баъзе идораҳои ахбор, хабаргузорӣ, намояндагӣ: **Агентии шаҳрии ҳавопаймоии «Тоҷикистон»**, **Агентии иттилоотӣ**, **Агентии телеграфӣ**.

**АГЛОМЕРАТ** *лот.* اگلامیرت маъдани кӯҳии обшуда ва ба ҳам часпидаи ковок, ки дар шуда ва ба ҳам часпидаи ковок, ки дар саноат истифода мешавад.

**АГЛОМЕРАТСИЯ** *лот.* اگلامیرتسیه *тех.* ҷараёни ҳосил кардани кулӯлаҳои агломерат бо роҳи гудозиши омехтаи оҳанрезаҳо.

**АГНОСТИТСИЗМ** *лот.* اگناستیتسیزم *фалс.* таълимоти фалсафии идеалистӣ, ки имконияти донисташавандагии оламӣ ҳастӣ ва қонуниятҳои онро инкор мекунад.

**АГРАРӢ** اگرری *мансуб ба* **замин**; кишт, кишоварзӣ ва хоҷагии деҳқонӣ: **ислоҳоти аграрӣ, мамлакати аграрӣ**.

**АГРЕГАТ** *лот.* اگریگت 1. *тех.* дастгоҳи иборат аз чанд мошин ё қисмҳои гуногун барои иҷрои коре (*комбайн, мошини пахтачинӣ, трактор ва г.*). 2. таҷҳизот, қисми ягон мошинаи мураккаб, ки кори муайянеро иҷро мекунад (*мас., муҳаррики автомобил*).

**АГРОБИОЛОГИЯ** *лот.* اگرابئالاگیه илм дар бораи қонунҳои умумии биологӣ дар соҳаи зироат ва чорводорӣ, биологияи агрономӣ.

**АГРОБИОЛОГӢ** اگرابئالاگی *мансуб ба* **агробиология**.

**АГРОНОМ** *лот.* اگرانام мутахассиси кишоварзӣ.

**АГРОНОМИЯ** *лот.* اگرانامیه илми кишоварзӣ.

**АГРОНОМӢ** اگرانامی *мансуб ба* **агрономия: илми агрономӣ**.

**АГРОТЕХНИКА** *лот.* اگراتخنیکه маҷмӯи усул ва тадбирҳои техникаи кишоварзӣ.

**АГРОТЕХНИКӢ** اگراتخنیکی *мансуб ба* **агротехника**.

**АГРОФИЗИКА** *лот.* اگرافیزیکه илм дар бораи усулҳои физикии таҳқиқи шароитҳои беруниии ҳаёти растаниҳо ва фаъолияти онҳо.

**АГРОХИМИЯ** *лот.* اگراخیمیه илми ғизодиҳӣ ба растаниҳо, истифодаи нуриҳои маъданӣ ва муҳофизати кишт ба воситаи доруҳои химиявӣ.

**АҒАР(Р)** *а.* اغر 1. марди нек ва неккирдор, бошараф, мӯҳтарам; *муқоб.* **ғар**. 2. аспи қашқа.

**АҒБА** اغبه ҷои аз ҳама пасти теғаи кӯҳҳо, ки ҳамчун гузаргоҳи мувофиқтари байни водиҳои ду тарафи кӯҳ истифода мешавад; ақаба, давон, гардана.

**АҒБАР** *а.* اغبر *кит.* гардолуд, ғуборолуд, хокранг.

**АҒБАРӢ** اغبری *кит. мансуб ба* **ағбар**; хокрангӣ.

**АҒЁР** اغیار *ҷ.* **ғайр**.

**АҒЗИЯ** *а.* اغزیه *ҷ.* **ғизо**.

**АҒЛАБ** *а.* اغلب 1. бештар, аксар. 2. ғолибан, аксаран.

**АҒЛОТ** *а.* اغلاط *ҷ.* **ғалат**.

**АҒНИЁ** *а.* اغنیا *ҷ.* **ғанӣ**; сарватмандон, дороён, бойҳо.

**АҒОЛУҚ** *т.* اغالق 1. *кит.* соҳиб, хоҷа. 2. *таър.* яке аз мансабҳои олӣ дар аморати Бухоро.

**АҒОНИСАРО** اغانی‌سرا *кҳн.* сароянда, овозхон.

**АҒОНӢ** *а.* اغانی *ҷ.* **уғния**.

**АД(Д)** *а.* عد *кит.* ҳисоб, шумор; шумурдан, ҳисоб кардан.

**АДАБ** *а.* ادب 1. ахлоқ ва кирдору рафтори нек; **шарти адаб** меъёри ахлоқу одоб; **адаб додан** а) одоб омӯхтан, ахлоқ омӯхтан; б) *маҷ.* танбеҳ кардан, ҷазо додан; **адаб ёд додан** ба касе одобу ахлоқ омӯхтан; **адаби** *касеро* **додан** касеро танбеҳ додан, ҷазо додан ба касе; **бо ду дасти адаб супурдани** *чизе* бо камоли риояти адаб додани чизе (ба касе), боадабона оварда супурдани чизе (ба касе). 2. илм, дониш; илми адабиёт; адабиёт; **аҳли адаб** адибон, суханварон, доираҳои илму адаб.

**АДАБГОҲ//АДАБГАҲ** ادب‌گاه//ادب‌گه ҷои адабомӯзӣ.

**АДАБДОН** ادب‌دان ошно бо адабу фарҳанг.

**АДАБДОНӢ** ادب‌دانی ошноӣ бо одобу ахлоқ ва фарҳанг.

**АДАБДӮСТ** ادب‌دوست *ниг.* **адабиётдӯст**.

**АДАБДӮСТӢ** ادب‌دوستی дӯстдори адабу фарҳанг.

**АДАБИЁТ** *а.* ادبیات 1. маҷмӯи осори бадеӣ, осори манзуму мансур, осори илмӣ ва адабӣ: **адабиёти бадеӣ, адабиёти бачагона, адабиёти классикӣ, адабиёти антикӣ, адабиёти хориҷӣ, дарси адабиёт, назарияи адабиёт, таърихи адабиёт**. 2. маҷмӯи осори хаттии соҳаҳои гуногун: **адабиёти илмӣ, адабиёти иқтисодӣ, адабиёти сиёсӣ, адабиёти техникӣ**.

**АДАБИЁТДӮСТ** ادبیات‌دوست он ки ба назму наср шавқу ҳавас дорад, касе, ки адабиёти бадеиро нағз мебинад, дӯстдори адабиёт, адабдӯст.

**АДАБИЁТДӮСТӢ** ادبیات‌دوستی адабдӯстӣ, китобдӯстӣ.

**АДАБИЁТШИНОС** ادبیات شناس он ки ба таҳқиқу омӯзиши адабиёти бадеӣ машғул аст ва аз масъалаҳои адабӣ огоҳӣ дорад.

**АДАБИЁТШИНОСӢ** ادبیات‌شناسی илме, ки қонунҳои тараққиёти адабиёти бадеиро меомӯзад.

**АДАБИНАВИС** ادبی‌نویس он ки дар нависандагӣ ё навиштан меъёри адабиро риоя мекунад, риояи меъёри адабӣ дар навиштан.

**АДАБИСТОН** ادبستان *ниг.* **дабистон**.

**АДАБӢ** ادبی *мансуб ба* **адаб**; **забони адабӣ** забоне, ки дорои меъёри адабӣ мебошад; **фаъолияти адабӣ, кори адабӣ** кор ва фаъолияти марбут ба адабиёт ва адабиётшиносӣ; **пешрафти адабӣ** роҳи тараққӣ ва инкишофи шеъру шоирӣ ва маҳорати адабӣ; **танқиди адабӣ** як бахши илми адабиётшиносӣ, ки ҳадафи асосии он муайян намудани моҳият ва мавқеи адабиёт ва осори адабӣ дар ҷомеа мебошад, нақди адабӣ.

**АДАБОМӮЗ** ادب‌آموز он ки илму адаб меомӯзад, муаллим ва мураббӣ; тарбиятгар, омӯзгор.

**АДАБОМӮЗӢ** ادب‌آموزی тарбиятгарӣ, одоб омӯхтан.

**АДАБПАРВАР** ادب‌پرور таблиғгар ва тарвиҷгари фарҳангу дониш, донишдӯст, фарҳангпарвар.

**АДАБПАРВАРДА** ادب‌پرورده адабгирифта, боадаб, тарбиятдида.

**АДАБПЕША** ادب‌پیشه боадаб; донишманд, фозил.

**АДАБСАНҶ** ادب‌سنج *киноя аз* донишманд, фозил.

**АДАБСАРО(Й)** ادب‌سرا(ی) адабгоҳ, таълимгоҳ, мактаб.

**АДАБХОНА** ادب‌خانه маҳал ва ҷои парвариш, мактаб, мадраса, таълимгоҳ.

**АДАБЧӮБ** ادبچوب 1. чӯб ё химчаи дарозе, ки мактабдорон дар гузашта бо он толибилмонро танбеҳ медоданд. 2. *маҷ.* чӯбе, ки бо он сарбозони гунаҳгорро мезаданд.

**АДАВОТ** *а.* ادوات *ҷ.* **адот: асбобу адавот, олоту адавот**.

**АДАД** *а.* عدد 1. шумор, шумора, теъдод. 2. рақам дар ҳисоб, монанди чаҳор, панҷ *ва г.*: **адади абстрактӣ, адади алгебравӣ, адади арифметикӣ, адади асосӣ, адади пурра, адади даҳӣ, адади касрӣ, адади мутлақ, адади ратсионалӣ**. 3. миқдор, саршумор: **адади гӯсфандон**.

**АДАДАН** عدداً аз рӯи адад; аз ҷиҳати миқдор: **ададан ин қадар аст**.

**АДАДӢ** عددی *мансуб ба* **адад**: **таносуби ададӣ**.

**АДАДНАВИСӢ** عددنویسی рақамнависӣ, шартан ба воситаи адад чизеро дарҷ кардан.

**АДАЖИО** *ит.* ادژیا *мус.* асари мусиқӣ ё қисми асари мусиқӣ, ки оромона ва оҳиста навохта мешавад.

**АДАМ** *а.* عدم *кит.* 1. нестӣ, нобудӣ; *муқоб.* **вуҷуд; хоки адам рехтан бар сари** *касе ва ё чизе киноя аз* нобуд кардани касе ва ё чизе; **ба водии адам рафтан** *маҷ.* мурдан, нобуд шудан; **раҳи адам гирифтан** *киноя аз* несту нобуд шудан. 2. бидуни…, фоқиди…, набудани…: **адами мусоадат, адами илтифот, адами эътино**.

**АДАС** *а.* عدس *ниг.* **наск**.

**АДАСӢ** عدسی *ниг.* **адасшакл**.

**АДАСШАКЛ** عدس‌شکل наскмонанд.

**АДВИЁТ** ادویات *ниг.* **адвияҷот** 1.

**АДВИЯ** *а.* ادویه *ҷ.* **даво**.

**АДВИЯҶОТ** ادویجات *ҷ.* **адвия**. 1. доруву давоҳои гуногун. 2. навъҳои доруҳо.

**АДВОКАТ** *лот.* ادواکت вакили ҳимоятгар дар мурофиаи судӣ, вакили мудофеъ, ҳимоятгар.

**АДВОКАТӢ** ادواکتی ҳимоятгарӣ ва вакилӣ дар мурофиаи судӣ.

**АДВОР** I *а.* ادوار *ҷ.* **давр**.

**АДВОР** II *а.* ادوار тарзи хоси доиравии ифода ва ишораи вазну оҳангҳо дар илми арӯз ва мусиқӣ.

**АДДОӢ** ادای *кит. калимаест, ки маъмулан дар поёни номаҳо навишта шуда ва маънои* дуогӯи шумо, камина, банда *ва ё* фақирро *дорад*.

**АДЁН** *а.* ادیان *ҷ.* **дин**.

**АДИБ** *а.* ادیب нависанда, шоир, адабиётшинос; суханвар, сухандон.

**АДИБОНА** ادیبانه 1. бо шеваи аҳли адаб. 2. дорои хусусият ва услуби адабӣ: **суханони адибона, номаи адибона**.

**АДИЛ** *а.* عدیل баробар дар қадру мартаба, ҳамто, монанд.

**АДИМ** I *а.* عدیم *кит.* 1. пӯсти даббоғишуда, пӯсти дибоғатшуда, чарм; чарми булғор. 2. *маҷ.* фарш, рӯй.

**АДИМ** II *а.* عدیم *кит.* 1. нестшуда, фаношуда, маҳвшуда, маъдум. 2. *маҷ.* ниёзманд, дарвеш.

**АДИР** ادیر *гуфт.* теппа, баландӣ; домани кӯҳу пуштаи на чандон баланд.

**АДКАН** *а.* ادکن *кит.* хокистарранг, тираранг, моил ба сиёҳӣ.

**АДЛ** *а.* عدل 1. миёна, айни мобайни чизе. 2. адолат, инсоф, дурусткорӣ; *муқоб.* **зулм; адлу дод** адолату инсоф; **бисоти адл барпо кардан (намудан)** *киноя аз* адолату инсофро барқарор кардан.

**АДЛВАРЗ** عدل‌ورز додгар, адлҷӯ, одил, додварз.

**АДЛВАРЗӢ** عدل‌ورزی додгарӣ, адлҷӯӣ, одилӣ, додварзӣ.

**АДЛГУСТАР** عدل‌گستر одил, додгустар.

**АДЛГУСТАРӢ** عدل‌گستری одилӣ, додгустарӣ.

**АДЛИЯ** *а.* عدلیه идораи корҳои ҳуқуқ ва суд; додгустарӣ: **вазорати адлия, идораи адлия**.

**АДЛИЯВӢ** عدلیوی *мансуб ба* **адлия**.

**АДЛӢ** عدلی 1. *мансуб ба* **адл**. 2. навъи сикка дар Рай ва Гургони асри миёна.

**АДЛКИРДОР** عدل‌کردار адлпеша, одил, накӯкор, додрас.

**АДЛКИРДОРӢ** عدل‌کرداری адлпешагӣ, одилӣ, накӯкорӣ.

**АДЛПАРВАР** عدل‌پرور адолатхоҳ, адолатҷӯй.

**АДЛПАРВАРӢ** عدل‌پروری адлгустарӣ, адолатхоҳӣ, ривоҷ додани адлу додгустарӣ.

**АДЛСИГОЛ** عدل‌سگال бисёр одил, хусусияти шахсе, ки доимо дар андешаи адолат кардан ба касе аст.

**АДЛФАРМО(Й)** (عدل‌فرما(ی шахсе, ки барои иҷрои адлу додгарӣ фармон медиҳад.

**АДЛҶӮ(Й)** (عدل‌جو(ی ҷӯяндаи ҳақиқату адолат, хоҳандаи адолат.

**АДЛҶӮӢ** عدل‌جوئی ҷустани адолату ҳақиқат, талабгори адлу инсоф.

**АДМИРАЛ**аз ادمیرل [*аз* **амирулбаҳр-***и арабӣ*] унвони олӣ дар нерӯҳои ҳарбии баҳрӣ.

**АДМИРАЛӢ** ادمیرلی унвон ё чизе, ки ба адмирал иртибот дорад: **унвони адмиралӣ**.

**АДН** *а.* عدن боғҳои биҳишт, фирдавс, ҷаннат.

**АДНО** *а.* ادنی *кит.* пасттар; паст; *муқоб.* **аъло**; **аълову адно** а) пасту баланд; б) *киноя аз* дорову камбағал.

**АДО** *а.* ادا 1. пардохт, пардохтан; итмом, анҷом: **адои қарз, адои ҳаққи хизмат**. 2. баҷоварӣ; риоя; **адо кардан (намудан)** а) пардохтан, тамом кардан, ба итмом расонидан (чизеро); б) иҷро кардан, ба ҷо овардан; **адо шудан** а) тамом шудан, ба охир расидан; **хуми шинниӣ ба лесидан адо намешавад** (*зарб.*); б) абгор шудан, тамоман аз кор баромадан. 3. хубии рафтор; ноз, ишва, карашма; **нозу адо** карашмаю ишва; нозу нуз. 4. *маҷ.* бемадор, суст, беқувват; **адою абгор** беҳолу бемадор; ◊ **адоят ман** қурбонат шавам, фидоят шавам, садқаат шавам.

**АДОВАТ** *а.* عداوت душманӣ, хусумат, бадхоҳӣ, кина; мухолифат; **кинаю адоват** қаҳру ғазаб, адовату хусумат; **адоват доштан** кина доштан, душманӣ кардан; **тухми адоват коштан** *киноя аз* ихтилоф андохтан байни одамон.

**АДОВАТНОК** عداوت‌ناک бадхоҳона: **нигоҳи адоватнок**.

**АДОВАТХОҲ** عداوت‌خواه адоватталаб.

**АДОВАТҶӮ(Й)** (عداوت‌جو(ی киначӯӣ, бадхоҳ, душман.

**АДОЛАТ** *а.* عدالت адлу инсоф; додгарӣ.

**АДОЛАТГОҲ** عدالت‌گاه ҷои адлу инсоф; маҳкамаи додпурсӣ.

**АДОЛАТГУСТАР** عدالت‌گستر одил, адолатпарвар.

**АДОЛАТГУСТАРӢ** عدالت‌گستری одилӣ, адолатпарварӣ.

**АДОЛАТДӮСТ** عدالت‌دوست адолатпарвар, адолатхоҳ.

**АДОЛАТМАНД** عدالت‌مند одил, боинсоф, адолатпеша.

**АДОЛАТНОК** عدالت‌ناک *ниг.* **адолатманд**.

**АДОЛАТПАРВАР** عدالت‌پرور *ниг.* **адолатхох**, **адолатпеша**.

**АДОЛАТПАРВАРӢ** عدالت‌پروری адолатхоҳӣ, адолатҷӯӣ.

**АДОЛАТПАРВАРОНА** عدالت‌پرورانه адолатхоҳона, аз рӯи адлу инсоф.

**АДОЛАТПЕША** عدالت‌پیشه адолатхоҳ, адолатпарвар.

**АДОЛАТХОНА** عدالت‌خانه ҷои адлу дод, додгустарӣ, адолатгоҳ.

**АДОЛАТХОҲ** عدالت‌خواه адолатпарвар, адолатҷӯй.

**АДОЛАТХОҲӢ** عدالت‌خواهی адолатпарварӣ, адолатҷӯӣ.

**АДОЛАТХОҲОНА** عدالت‌خواهانه орзуи адолатхоҳӣ.

**АДОНАШАВАНДА** ادانشونده *гуфт.* тамомношуданӣ, беохир, бепоён, анҷомнопазир.

**АДООМЕЗ** اداآمیز бо нозу карашма.

**АДОТ** *а.* ادات 1. асбоб ва олат барои ҳосил кардани чизе; восита. 2. *кҳн., грам.* бандак, часпак; **адоти ташбеҳ** *адш.* воситаҳои санъати маънавии ташбеҳ (*аз қабили* чун, мисли..., монанди... *ва г.).*

**АДОФАҲМ** ادافهم рамузфаҳм, нуктадон; зирак, тезҳуш, закӣ, бофаросат.

**АДОФАҲМӢ** ادافهمی нуктадонӣ, нозукфаҳмӣ, заковат.

**АДРАС** ادرس як навъ матои дастибофи тораш абрешими пудаш аз ресмон, ки мисли беқасаб алобуло ва ё якранг мешавад.

**АДРАСБОФ** ادرس‌باف он ки ба адрасбофӣ машғул аст; касе, ки адрасбофӣ пешаи асосии ӯст, бофандаи адрас.

**АДРАСБОФӢ** ادرس‌بافی шуғли адрас бофтан.

**АДРАСМОН** ادرسمان *ниг.* **ҳазориспанд**.

**АДРАСПӮШ** ادرس‌پوش он ки либосаш (ҷомааш) аз адрас дӯхта шудааст: **одами адраспӯш**.

**АДРЕС** *фр.* ادریس 1. *ниг.* **нишонӣ**. 2. он чи барои табрики касе навишта шудааст, папкаи табрикӣ; **ба адреси…** дар бораи…, дар ҳаққи…: **ба адреси** *касе* **гап задан**.

**АДУ//АДУВ(В)** *а.* عدو *ниг.* **адӯ**.

**АДӮ** *а.* عدو душман, хасм.

**АДӮБАНД** عدوبند душманбанд, асиркунандаи душман; ғолиб.

**АДӮСӮЗ** عدوسوز несту нобудкунандаи душман, сӯзандаи душман.

**АДӮШИКАН** عدوشکن душманшикан, ғолиб, пирӯз.

**АДҲАМ** *а.* ادهم *кит.* 1. тира, сиёҳ; сурхи ҷигариранг. 2. аспи сиёҳ. 3. *киноя аз* шаб.

**АДЪИЯ** *а.* ادعیه *ҷ.* **дуо**; **адъияи мустаҷоба** *д.* дуоҳои қабулшаванда.

**АДЮТАНТ** *лот.* ادیوتنت *ҳ.* афсари ёрдамчии командир дар корҳои хизмати ҳарбӣ.

**АЁ** ایا *нидо* эй!

**АЁҒ//АЁҚ** *т.* ایاغ//ایاق *кит.* пиёла, қадаҳ, соғар.

**АЁДАТ** *а.* عیادت *гуфт.* (*шакли дурусташ* **иёдат**) хабаргирии бемор, пурсиши ҳоли бемор.

**АЁЛ** *а.* عیال [*аслаш* **иёл**] 1. ҳамсари мард, зан. 2. оила; зан ва фарзандон; **аҳлу аёл** оила, аҳли хона; зану фарзанд; хонавода.

**АЁЛАТ** *а.* عیالت *ниг.* **иёлат**.

**АЁЛДОР** عیال دار хонадор, соҳиби зан ва фарзандони хурдсол.

**АЁЛМАНД** عیالمند зану бачадор; каси серфарзанд.

**АЁЛМАНДӢ** عیالمندی серфарзандӣ; соҳиби зану фарзанд будан.

**АЁН** *а.* عیان маълум, ошкор, равшан, возеҳ, фаҳмо; **он чи аён аст, чӣ ҳоҷат ба баён**. (*зарб.*); **аён дидан** ошкоро дидан, аниқ дидан; **аён донистан** ба таври равшан донистан, возеҳ донистан; **аён кардан** маълум кардан, аниқ кардан; нишон додан; **аён шудан (гаштан)** ошкор шудан, маълум шудан; машҳур гаштан.

**АЁНАН** *а.* عیاناً ба таври возеҳу ошкор.

**АЁНИЯТ** *а.* عیانیت чизҳои аён; воситаҳои аёнии дарс.

**АЁНӢ** عیانی 1. маълумӣ, равшанӣ, возеҳӣ. 2. намоён, барои намуна ва мисол намоиш додашаванда: **воситаҳои аёнӣ, омӯзиши аёнӣ**.

**АЁНТАР** عیانتر равшантар; возеҳтар: **торафт аёнтар шунида мешуд, торафт аёнтар ҷило медод**.

**АЁР//ИЁР** *а.* ایار санҷидани дараҷаи холисияти тиллову нуқра бо маҳак *ва г.*; **зар(р)и иёр** тиллои холис.

**АЁРА** ایاره 1. ёра, дастбиранҷан, дастпонаи тилло ва нуқра. 2. *таър.* ҳисобу китоби дахлу харҷ.

**АЁРИҶ** ایاریج *кит.* доруи мусҳил.

**АЁС** ایاس ҳавои хунук; **ҳавои аёс** ҳавои сард, ҳавои хунуки шамолдор.

**АЖҒАЛ** اژغل **:ажғал-дажғал // ажғол-дажғол** майда-чӯйда, шикастаю рехта, лашу луш; латта-путта, кӯҳнапора.

**АЖДАР** اژدر мори калони афсонавӣ, ки тибқи ривоятҳо аз даҳонаш оташ мебарорад ва ҳама чизро фурӯ мекашад, аждаҳо: **аждари дусара**; *ба тариқи истиора* **аждари зулм**.

**АЖДАРГУН** اژدرگون *ниг.* **аждармонанд**.

**АЖДАРНИҲОД** اژدرنهاد 1. ниҳоди аждарӣ, аждархӯӣ. 2. *маҷ.* бадкор, бадкирдор.

**АЖДАРҲО** اژدرها 1. ҷонвари бадҳайбат ва хавфноки афсонавӣ ба шакли сусмор, ки ҳама чизро несту нобуд карда метавонад. 2. *ниг.* **аждар; аз мор аждар шудан** а) ривоятест, ки тибқи он мор калон шавад, ба аждаҳо мубаддал мегардад; б) *киноя аз* қувват гирифтани душмани хатарнок.

**АЖДАҲО** اژدها *ниг.* **аждарҳо**.

**АЖДАҲОБОРА** اژدهاباره *кит.* аждаҳокирдор,

аждаҳохӯй.

**АЖДАҲОВАШ** اژدهاوش 1. *ниг.* **аждаҳомонанд**. 2. *маҷ.* аждаҳокирдор, бадкор, бадҳайбат.

**АЖДАҲОДӮШ** اژدهادوش *киноя аз* Заҳҳок – қаҳрамони афсонавии «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ, ки аз китфонаш мор рӯидааст ва ӯро Заҳҳоки морон мегуфтанд.

**АЖДАҲОК** اژدهاک номи қадимии Заҳҳок, Заҳҳоки морон, подшоҳи афсонавӣ, ки дар «Шоҳнома» тасвир шудааст.

**АЖДАҲОКЕШ** اژدهاکیش *ниг.* **аждаҳохӯй**.

**АЖДАҲОМОНАНД** اژدهامانند монанди аждаҳо, мисли аждаҳо.

**АЖДАҲОНАФС** اژدهانفس *маҷ.* баднафс, одами калоннафс.

**АЖДАҲОПАЙКАР** اژدهاپیکر калонҷусса, қавитан.

**АЖДАҲОСАР** اژدهاسر он чи ё он ки сари калони бадвоҳима дорад.

**АЖДАҲОФАШ** *кит.* اژدهافش монанди аждаҳо, аждаҳомонанд, ҳайбатнок.

**АЖДАҲОХӮ(Й)** اژدهاخو(ی) 1. аждаҳокирдор, аждаҳотабъ, аждаҳосиришт. 2. *маҷ.* бадкирдор, бадтабиат.

**АЖДАҲОШАВАНДА** اژدهاشونده :**асои аждаҳошавандаи Мӯсо** *киноя аз* асои Мӯсо пайғамбар, ки тибқи ривоятҳо ҳангоми ба замин партофтан он ба аждаҳо мубаддал гашта, молу амволи соҳиронро фурӯ бурдааст.

**АЖДАҲОШИКОР** اژدهاشکار 1. шахсе, ки шикори аждаҳо мекунад. 2. *маҷ.* пурзӯр, тавоно, қавӣ.

**АЖДАҲОШИКОРӢ** اژدهاشکاری 1. шикори аждаҳо кардан, аждаҳогирӣ. 2. *маҷ.* пурзӯрӣ, пурқувватӣ, тавоноӣ.

**АЖРИҚИЧАШМ** اژرقی‌چشم зебочашм.

**АЖРИҚӢ** اژرقی :**чашмони ажриқӣ** чашмони зебо.

**АЗ** از *пешоянд* 1. *сарчашмаи амалу ҳаракатро ифода мекунад*; **ранҷидан аз** *касе*, **тарсидан аз** *чизе*… 2. *ашёеро мефаҳмонад, ки дар иҷрои амал истифода мешавад ва саршавии амал ва объекти ҳаракат ба вай вобаста аст; дар ин маврид бештар бо феълҳои* доштан, гирифтан *меояд*: **аз дасти** *касе* **доштан**. 3. *барои ифодаи муносибатҳои сабаби рӯй додани ҳаракату амал истифода мешавад*: **аз гушнагӣ, аз мондагӣ**. 4. *ҷои зуҳури шахс ё чизи дигарро ифода мекунад*: **аз деҳаи…, аз шаҳри**… 5. *барои муқоисаи ду ё якчанд ашё истифода мешавад*: **аз** *касе (чизе)* **калонтар**. 6. *ба ҷузъи гурӯҳ, чизи том ё навъи чизҳо ишора мекунад*: **аз растаҳои**… 7. *аз як ҳолат баромадан ва ба ҳолати дигар баргаштанро ифода мекунад.* **баргаштан аз ақида, аз роҳ**. 8. *чизеро нишон медиҳад, ки чизи дигар аз он сохта шудааст*: **аз оҳану пӯлод**. 9. *ба манбаъ ва ҷои ҳосил шудан ва гирифта шудани чизе, ба ҳудуди доираи мавзӯъ ва ашё ишора мекунад*: **аз ҳаёти…, аз саргузашти**… 10. *ба муносибатҳои замонӣ (саршавии ҳаракату амал ва г.) ишора мекунад, дар ин маврид бештар калимаҳои ифодакунандаи вақту замон (рӯз, аввал, сол, ҷавонӣ, саҳар, тобистон, фурсат ва г.) бо пешоянди* «аз» *кор фармуда мешаванд*: **аз тирамоҳи…, аз соли**… 11. *бо ҷонишинҳои шахсӣ ва ишоратӣ омада, мансубиятро ифода мекунад*; **аз ту, аз он, аз вай**. 12. *бо пешоянди* то *ва* ба (аз… то…, аз… ба…) *омада, фосилаи муайяни масоҳату вақт ва огози чизеро ифода мекунад*: **аз сари шом то саҳар**. 13. *таркибҳои зарфӣ месозад:* **аз боло, аз нав, аз миён, аз поён, аз сари нав** *ва г.* 14. *ба воситаи бандаки изофӣ аз калимаҳои дигар пешвандҳои номии изофӣ месозад:* **аз барои, аз баҳри, аз боиси, аз ваҷҳи, аз ғояти, аз дасти, аз қабили, аз қаъри, аз лаби, аз мобайни, аз роҳи, аз сабаби, аз сари, аз тарафи, аз хусуси, аз ҳузури, аз ҷониби, аз ҷумлаи, аз шарофати …** 15. *таркибҳои пешояндии номие месозад, ки худи пешоянди* аз *дар он ҷузъи дуввумро ташкил медиҳад:* **берун аз, қабл аз, мақсад аз** *ва г.* 16. *бо феъл омада навъи муайяни фразеологизмҳои феълиро ташкил медиҳад:* **аз даст баровардан, аз даст додан, аз назар гузаронидан, аз по афтодан, аз чашм мондан, аз** *чизе* (*ҷое*) **гузаштан;** ◊ **аз нав** боз, дубора, такроран; **аз бар кардан** аз ёд кардан, ҳифз кардан.

**АЗАЛ** *а.* ازل аввали аввалҳои замон, ибтидои даҳр; **аз азал** аз ибтидо, аз аввал, аз рӯзи аввал; **рӯзи азал** *д.* аввали офариниши ҷаҳон, рӯзи нахустини пайдоиши олам.

**АЗАЛА** *а.* عضله мушак, мушаки бадан.

**АЗАЛӢ** ازلی абадӣ, ҷовидонӣ, ҳамешагӣ.

**АЗАМАТ** *а.* عظمت 1. бузургӣ, калонӣ; ҳашамат, шукӯҳ. 2. *маҷ.* баҳодур, далер, қаҳрамон, диловар.

**АЗБ** *а.* عذب *кит.* форам, бомаза, гуворо, хуштаъм; ширин.

**АЗБАС** ازبس *шакли кӯтоҳшудаи* **азбаски**.

**АЗБАСКИ** ازبسکه *пайвандак* зеро, зеро ки, аз сабаби он ки, дар натиҷаи он ки, чунки, бинобар, бинобар он ки.

**АЗБГӮЙ** عذب گوی *кит.* ширинсухан, хушбаён.

**АЗВОҚ** *а.* اذواق *ҷ.* **завқ**.

**АЗВОҶ** *а.* ازواج *ҷ.* **завҷ**.

**АЗДАСТДИҲӢ** ازدست‌دهی *исми амали* **аз даст додан**; бойдиҳӣ, зоеъ кардан, гум кардан.

**АЗДИГАРСОЗӢ** ازدیگرسازی *исми амали* **аз дигар сохтан**; азнавсозӣ, аз нав ташкил кардан, аз нав барқарор кардан.

**АЗДОД** *а.* اضداد 1. *ҷ.* **зид(д)**. 2. *збш.* калимае, ки ду маънои зидди якдигар дорад (*мас., калимаи* **фароз** *дар адабиёти классикӣ ҳам ба маънои «кушод» ва ҳам ба маънои «баста» истеъмол шудааст*).

**АЗДУСАР** ازدوسر ба ҳар ҳол, хоҳӣ нахоҳӣ, ҳатман.

**АЗЕРО(К)** (ازیرا(ک *кҳн.* зеро, зеро ки, чунки, бинобар ин, аз ин сабаб, бинобар, аз ин ҷиҳат.

**АЗЗАВАҶАЛ(Л)** *а.* عظه‌وجل бузург, пурқудрат, кабир (*аз номҳои Худованд*).

**АЗИЗ** *а.* عزیز 1. гаронбаҳо, пурарзиш; гиромӣ, арҷманд. 2. мӯътабар; муқаддас. 3. меҳрубон, ғамхор, шафиқ; **азиз доштан** гиромӣ доштан, ҳурмат кардан. 4. порсо, диндор.

**АЗИЗУЛВУҶУД** عزیزالوجود ноёб, қимат, гаронқадр.

**АЗИМ** *а.* عظیم 1. калон, бузург, боазамат: **кӯҳи азим**. 2. васеъ, паҳновар, нопайдоканор. 3. хеле бисёр, анбӯҳ: **сипоҳи азим, издиҳоми азим; балои азим** офати калон, ҳодисаи ногаҳонии пурдаҳшат; **савоби азим** кори басе хайр, некии зиёд.

**АЗИМАТ** *а.* عظیمت 1. қасд, хоҳиш, майл, ният. 2. майли сафар кардан ба ҷое, сафар. 3. сеҳр, афсун, ҷоду.

**АЗИМАТГАР** عزیمتگر *кит.* афсунгар, ҷодугар.

**АЗИМӢ** عظیمی азамат, калонӣ, бузургӣ.

**АЗИМУТ** ازیمت (*аз* **ассумут-***и арабӣ*) кунҷи байни хати ҳаракати муайян ва самти шимол, ассамт: **аз рӯи азимут роҳ паймудан**.

**АЗИМУШШАЪН** *а.* عظیم‌الشأن олиқадр, баландмартаба.

**АЗИЯТ** *а.* اذیت озор, азобу алам, кулфат, ранҷ; **азият дидан, азият кашидан** азоб кашидан, азоб дидан.

**АЗИЯТДИДА** اذیت دیده азобкашида, ранҷдида.

**АЗИЯТДИҲАНДА** اذیت‌دهنده азобдиҳанда, ранҷрасон.

**АЗИЯТДИҲӢ** اذیت‌دهی озор додан, ранҷу кулфат додан.

**АЗИЯТКАШ** اذیت‌کش азобкашанда, озорбинанда, ҷафокаш.

**АЗИЯТОВАР** اذیت آور азобовар.

**АЗКИЁ(Ъ)** *а.* ازکیاء *ҷ.* **закӣ**.

**АЗКОР** *а.* اذکار *ҷ.* **зикр**.

**АЗКОРАФТОДА** ازکارافتاده корношоям, кӯҳна.

**АЗКОРАФТОДАГӢ** ازکارافتادگی корношоямӣ, чизи бекора, кӯҳна.

**АЗЛ** *а.* عزل *кит.* аз кор холӣ кардан, бекор кардан, аз мансаб гирифтан.

**АЗЛАМУЗЗОЛИМИН** *а.* اظلم‌الظالمین *кит.* золимтарини золимон.

**АЗМ** I *а.* عزم ният, қасд, ирода; **азми росих** иродаи маҳкам (қавӣ); **азму саъй** кӯшишу ғайрат, ҷидду ҷаҳд; **азм кардан (намудан)** ният кардан, қасд кардан; **азмро ҷазм кардан** сахт миён бастан барои иҷрои коре; **азми худро шикастан** аз қавли худ гаштан.

**АЗМ** II *а.* عظم *кит.* устухон; **азми рамим** устухони пӯсида, кӯҳна.

**АЗМИНА** *а.* ازمنه *ҷ.* **замон**.

**АЗНАВСОЗӢ** ازنوسازی *исми амали аз* **сари нав сохтан: азнавсозии шабакаи обёрӣ, азнавсо-**

**зии хоҷагӣ**, **азнавсозии барномаи таълим**.

**АЗНАЗАРГУЗАРОНӢ** ازنظرگذرانی *исми амали* **аз назар гузаронидан**; санҷиш, тафтиш, дида баромадан: **азназаргузаронии ҷумҳуриявии ҳаваскорони санъат**.

**АЗНОБ** *а.* اذناب *ҷ.* **занаб**.

**АЗО** *а.* عزا сӯг, сӯгворӣ, мотам; маросими мотам: **либоси азо; азо гирифтан** мотам гирифтан; **азо доштан** маросими сӯгворӣ ба ҷо овардан, сӯгвор будан.

**АЗОБ** *а.* عذاب озор, дард, ранҷ, машаққат, уқубат: **азоби ботинӣ, азоби рӯҳӣ, азоби виҷдон; азоби гуруснагӣ** машаққати гуруснагӣ, гуруснагии бисёр сахт; **азоби гӯр** а) *д.* азобе, ки тибқи ривоятҳои динӣ ду фаришта – Мункару Накир ба одами гунаҳкор дар гӯр медиҳанд; б) *маҷ.* азоби сахт: **азоби зиндагӣ** ранҷу кулфати рӯзгор; **азоби марг** дарди ҷонканӣ, таҳлукаю талвосаи мурдан; **азоби охират** азоби дӯзах; **азоби ҷисмонӣ** лату кӯб, шаттаю шаллоқ, дарди бадан; **дар азоб будан** (рӯҳан ва ҷисман) азобу машаққат кашидан.

**АЗОБДИДА** عذاب‌دیده *сифати феълии замони гузашта аз* **азоб дидан**; азобкашида; абгору дардманд.

**АЗОБДИҲАНДА** عذاب‌دهنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **азоб додан**; азиятдиҳанда, озоррасон.

**АЗОБДИҲӢ** عذاب‌دهی *исми амал аз* **азоб додан**; озордиҳӣ, лату кӯб кардан.

**АЗОБКАДА** عذاب‌کده *кит.* ҷои азобдиҳӣ, хонаи шиканҷа.

**АЗОБКАШИДА** عذاب‌کشیده *сифати феълии замони гузашта аз* **азоб кашидан**; азобдида, ранҷкашида.

**АЗОБКАШӢ** عذاب‌کشی *исми амал аз* **азоб кашидан**; ба дарду ранҷ будан, ранҷбинӣ, дучоршавӣ ба машаққат.

**АЗОБНОК** عذاب ناک дарднок, ранҷовар.

**АЗОБОВАР** عذاب‌آور машаққатовар, азиятдиҳанда.

**АЗОГИРӢ** عزاگیری *исми амал аз* **азо гирифтан**; мотамгирӣ.

**АЗОДОР** عزادار мотамдор, сӯгвор, мотамзада, азогирифта.

**АЗОДОРӢ** عزاداری *исми амал аз* **азо доштан**; сӯгворӣ, азогирӣ: **азодорӣ кардан**.

**АЗОЗИЛ** *а.* عزازیل номи шайтон, иблис.

**АЗОИМ** *а.* عزائم//عزایم 1. *ҷ.* **азимат**. 2. *ҷ.* **азм** I. 3. афсун ва дуоҳое, ки ба беморон мехонанд, дуохонӣ.

**АЗОИМХОН** عزائم‌خوان дуохон, афсунгар.

**АЗОИМХОНӢ** عزائم‌خوانی *исми амал аз* **азоим хондан;** афсун хондан, дуо хондан.

**АЗОН** *а.* اذان *д.* бонги даъват ба намоз, даъвати муаззин барои хондани намоз; **азони бемаҳал** азоне, ки ба ақидаи хурофотпарастон барои дафъи бало хонда мешавад; **азон гуфтан // азон хондан** даъват кардан ба намоз.

**АЗОНГӮ(Й)** اذان‌گو(ی) он ки азон мегӯяд, муаззин.

**АЗОНГӮӢ** اذان‌گوئی азон гуфтан.

**АЗОНИХУДӢ** ازآن‌خودی одами худӣ, одами наздик.

**АЗОТ** *ю.* ازات *хим.* унсури химиявӣ, ки аз гази бебӯй ва беранг иборат аст.

**АЗОТӢ** ازاتی *мансуб ба* **азот**; аз азот ҳосилшуда: **нуриҳои азотӣ**.

**АЗОХОН** عزاخوان навҳагар, шахсе, ки дар мотами касе навҳа ва гиряву нола мекунад.

**АЗОХОНА** عزاخانه ҷое, ки дар он касе мурдааст, мотамхона.

**АЗОХОНӢ** عزاخوانی *исми амал аз* **азо хондан**; навҳагарӣ дар мотами касе.

**АЗПОАФТОДА** ازپاافتاده *сифати феълии замони гузаштаи* **аз по афтодан**; базаминафтода; азпомонда.

**АЗПОМОНДА** ازپامانده *сифати феълии замони гузаштаи* **аз по мондан**; маҳрум аз қобилияти роҳравӣ: **бемори азпомонда**.

**АЗРАҚ** *а.* ازرق *кит.* ранги кабуд, нилгун, осмониранг.

**АЗРАҚӢ** ازرقی *кит.* 1. *мансуб ба* **азрақ**. 2. нилгун, кабудранг

**АЗРАҚЛИБОС** ازرق‌لباس 1. кабудлибос, кабудпӯш. 2. *киноя* аз сӯфӣ, аҳли тасаввуф.

**АЗРАҚПӮШ** ازرقپوش шахси либосаш азрақӣ, кабудпӯш.

**АЗРАҚФОМ** ازرقفام кабудранг, осмониранг, нилгун.

**АЗРАҚЧАШМ** ازرقچشم кабудчашм; зоғчашм; гурбачашм.

**АЗРО** *а.* عذرا *кит.* духтар, дӯшиза; бокира, афифа.

**АЗРОИЛ** *а.* عزرائيل *д.* номи фариштаи марг, малакулмавт.

**АЗРОР** *а.* اضرار *ҷ.* **зарар**.

**АЗУД** *а.* عضد *кит.* 1. бозу. 2. *маҷ.* ёр, ҳамдам; мададгор, пушту паноҳ.

**АЗУЛ** *а.* عذول *кит.* 1. маломаткунанда, маломатгӯй. 2. ғайбаткунанда, ғайбатгӯй.

**АЗФАР** *а.* اذفر *кит.* тезбӯ; **мушки азфар** мушки бисёр хушбӯй, мушки холис.

**АЗХУДКУНӢ** ازخودکنی 1. *исми амали* **аз худ кардан**; азбаркунӣ, ёдкунӣ, ҳифзкунӣ; ёдгирӣ: **азхудкунии дарс**. 2. соҳибӣ кардан, ба даст даровардан. 3. ба кор даровардан: **азхудкунии саноат, азхудкунии заминҳои бекорхобида**.

**АЗХУДРАФТА** ازخودرفته 1. *сифати феълии замони гузаштаи* **аз худ рафтан**; худро фаромӯшкарда. 2. пуркибру ғурур.

**АЗҲАР** *а.* ازهر 1. дурахшонтар, тобонтар, равшантар. 2. дурахшон, тобон, равшан.

**АЗҲО** *а.* اضحى *д.* иди қурбон, ки дар даҳуми моҳи зулҳиҷҷа барпо мегардад.

**АИЗЗА** *а.* اعزه *ҷ.* **азиз**; **аиззаи аҳбоб** азизони маҳбуб, ёрони боиззат.

**АИЛ//АЙИЛ** *т.* اييل *гуфт.* тасмаи махсусе, ки бо он тӯқумро ба ҳайвони саворӣ (*аспу хар*) мебанданд, пуштанг.

**АИММА** *а.* ائمه *ҷ.* **имом**.

**АЙ** ای *нидои* тааҷҷуб, ҳайронӣ, таассуф *ва м. ин.*

**АЙБ** *а.* عيب 1. норасоӣ, нуқсон, камбудӣ: **ин мол ҳеҷ айб надорад**. 2. таъна, маломат, сарзаниш; **айба кӣ кунад? маиб** (*зарб.*). 3. нанг, ор, боиси шарм: **пурсидан айб нест, дар ин кор ҳеҷ ҷои айб нест**. 4. гуноҳ, ҷурм, амали нораво; **ба айби …** а) бо гуноҳи …; бо хатои …; б) ба сабаби …, аз сабаби …, бинобар он ки; ба касофати …; **айби шаръӣ** нуқсони қонунӣ (*аз рӯи ҳукми шариат*); **айбу гуноҳ** нуқсону гуноҳ; **айбу нанг** шарму нанг, ору номус, нангу ор; **айбу нуқсон** камбудию иллат; **айб донистан** нанг ҳисоб кардан, нораво донистан; **айб ёфтан** ошкор сохтани нуқсоне, иллат ёфтан; эрод гирифтан; **айб мондан** ба касе ё ба чизе эрод гирифтан, касеро ё чизеро наҳ задан; **айб ҷустан** нуқсону норасоӣ кофтан; хӯрдагирӣ кардан; ◊ **айби** *касеро* **ба гарданаш мондан** камбудии касеро собит кардан; **айбро ба гардани** *касе* **мондан** касеро айбдор кардан, ба зиммаи касе гуноҳе бор кардан; **айб мадор** таъна назан, айбдор накун.

**АЙБА** *а.* عيبه *кит.* 1. халта, саноч, ки аз чарм дӯхта мешавад; ҷомадон, тӯрбаи чармин. 2. ҷавшан.

**АЙББИН** عيب‌بين айбҷӯй, бадандеш, баднок.

**АЙБГИР** عيب‌گير *ниг.* **айбҷӯй**, **айбгӯ(й)**.

**АЙБГИРӢ** عيب‌گيری *ниг.* **айбҷӯӣ**, **айбгӯӣ**.

**АЙБГУЗОРӢ** عيب‌گذاری *исми амал аз* **айб гузоштан**; гуноҳеро ба гардани касе бор кардан; айбдоркунӣ.

**АЙБГӮ(Й)** عيب‌گو(ی) он ки ба рафтор ва гуфтори дигарон айб мемонад, нуқсонҷӯ, хурдагир.

**АЙБГӮӢ** عيب‌گوئی нуқсонҷӯӣ, хурдагирӣ, айбу эрод гирифтан аз касе, амал ва рафтори айбҷӯ.

**АЙБДОН** عيب‌دان хусусияти шахсе, ки айбро мешиносад ва ё аз айб огоҳ аст, донандаи айбу нуқсон.

**АЙБДОР** عيب‌دار 1. он ки аз ӯ камбудие сар задааст; гунаҳгор, муҷрим: **айбдор кардан, айбдор шудан**. 2. иллатнок, нуқсондор.

**АЙБДОРӢ** عيب‌داری *исми амал аз* **айб доштан**.

**АЙБДОРКУНАНДА** عيبدارکننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **айбдор кардан**; он ки касеро гунаҳгор мекунад; он ки айбу нуқсони касеро собит мекунад: *ҳуқ.* **айбдоркунандаи давлатӣ, айбдоркунандаи ҷамъиятӣ**.

**АЙБДОРКУНӢ** عيبدارکنی *исми амал аз* **айбдор кардан**; гунаҳгор кардан.

**АЙБДОРШАВАНДА** عيبدارشونده *сифати феълии*

*замони ҳозира аз* **айбдор шудан**; шахсе, ки ба гуноҳе айбдор карда мешавад.

**АЙБДОРШУДА** عیبدارشده *сифати феълии замони гузашта аз* **айбдор шудан**; гунаҳгоршуда, маҳкумшуда ба гуноҳ.

**АЙБМОНӢ** عیب مانی *исми амал аз* **айб мондан**; айбдор кардан: *ҳуқ.* **айбмонии обективӣ**.

**АЙБНОК** عیبناک айбдор; нуқсоннок, иллатнок.

**АЙБНОКӢ** عیبناکی айбдорӣ, айбнок будан, ҳолат ва вазъияти айбнок.

**АЙБНОМА** عیب نامه *ҳуқ.* ҳукми айбдоркунӣ, ҳуҷҷати айбдоркунӣ, хулосаи ҳукми мурофиа.

**АЙБПӮШ** عیب پوش он ки ё он чи нуқсон ва гуноҳи касеро мепӯшонад.

**АЙБПӮШӢ** عیب پوشی *исми амал аз* **айби** *касе* **ё** *чизеро* **пӯшидан**; тарафгирӣ.

**АЙБҶӮ(Й)** عیب جو(ی) бадгӯй, бадхоҳ, бадандеш, хӯрдагир.

**АЙБҶӮӢ** عیب جویی *исми амал аз* **айб ҷустан**; нуқсонҷӯӣ, хӯрдагирӣ, бадхоҳӣ.

**АЙБШУМОР** عیب شمار шуморандаи айбу нуқсонҳои дигарон; шахсе, ки айби дигаронро баршумурда баён мекунад.

**АЙВОН** *а.* ایوان 1. пеши хона, ки болояш пӯшида ва тарафи пешаш кушода бошад; нишастгоҳ, суфаи баланди болопӯшида. 2. *кит.* кох, қаср.

**АЙВОНДОР** ایواندار хона ва биное, ки айвон дорад.

**АЙВОНЧА** ایوانچه 1. *шакли тасғири* **айвон,** айвони хурд. 2. соябони поядор; суфаи болопӯшида дар истгоҳи нақлиёти мусофиркашӣ (*аз қабили* автобус, троллейбус *ва ғ.).*

**АЙҒИР** *т.* ایغیر *гуфт.* аспи нари зотӣ; *муқоб.* **байтал**.

**АЙҒОҚ** *т.* ایغاق *гуфт.* авбош, пархошҷӯ, ҳангомаҷӯ, беодоб, шӯрапушт.

**АЙҒОҚӢ** *т.* ایغاقی *гуфт.* авбошӣ, ҷангарагӣ, ҳангоматалабӣ.

**АЙДУН** ایدون *шакли дигари* **эдун**. 1. акнун, ҳозир. 2. инчунин; ҳамин тариқа, ба ин тариқ.

**АЙЁМ** *а.* ایام 1. *ҷ.* **явм** (рӯзҳо). 2. даврон, замон. 3. вақт, фасл, мавсим: **айёми аҷуз, айёми гузашта, айёми ид, айёми наврӯз, айёми обхезӣ, айёми ҷавонӣ, айёми барфу борон, айёми собиқа; гардиши айём** гузашти рӯзгор.

**АЙЁР** *а.* عیّار зирак, чобук, маккор, ҳилагар, фиребгар; найрангбоз, фиребанда; ◊ **дилбари айёр** дилбари шӯхи фаттон ва дилфиреб.

**АЙЁРӢ** عیّاری айёр будан, зиракӣ; маккорӣ, фиребгарӣ.

**АЙЁРНАМО** عیّارنما намои айёрӣ доштан, монанди айёр будан.

**АЙЁРОН** عیّاران *таър.* табақа ё гурӯҳи мардум дар даврони Аббосиён дар Хуросону Мовароуннаҳру Сиистон, ки ҷасуру силаҳшур ва ҷавонмард буда, аз бенавоён ва камбағалон ҳимоят мекарданд.

**АЙЁРОНА** عیّارانه айёрмонанд; ба таври айёр амалкунанда: **чашмони айёрона, айёрона гап задан, айёрона табассум кардан, айёрона чашмакӣ задан**.

**АЙЁРПЕША** عیّارپیشه маккор, фиребгар, дузд.

**АЙЁШ** *а.* عیّاش ба айш додашуда, айшдӯст, айшпараст, айшунӯшкунанда.

**АЙЁШӢ** عیّاشی умр бо хушӣ гузарондан, ишратпарастӣ, айшпарастӣ.

**АЙЁШОНА** عیاشانه монанди айёш, ба тарзи айёш.

**АЙЗАН** *а.* ایضاً *кит.* дубора, бори дигар, такроран; боз; низ.

**АЙЛОҚ** *т.* ایلاق (*шакли дигари* **яйлоқ**) ҷои серобу алаф, ки дар тобистон ва қисман зимистон чорворо он ҷо мечаронанд ва парво мекунанд.

**АЙМАН** *а.* ایمن *кит.* 1. рост, тарафи рост. 2. хуҷиста, муборак.

**АЙН** *а.* عین 1. *номи ҳарфи бисту якуми алифбои арабиасоси тоҷикӣ* (ع), *ки дар ҳисоби абҷад ба адади* 70 *баробар аст*; **айни мӯҳмала** ҳарфи айни бенуқта дар алифбои арабии тоҷикӣ; *муқ.* **ғайни мӯъҷама** (ғайни нуқтадор). 2. *кит.* чашм, дида, басар. 3. *кит.* моҳият, асл, сарчашма; **айни** … худи…, дар худи …; **дар айни** … дар худи …, дар ҳамон вақти…; **дар айни замон** дар ҳамон вақт, дар худи ҳамон вақт;

ҳамзамон; **дар айни ҳол** дар ҳамин вақт, ҳоло.

**АЙНАК** عینک асбоб ва василаи дорои ду даста ва ду шиша, ки барои пурзӯр кардани биноӣ, ҳимояи чашм аз нури хуршед ё инъикоси сафедии барф, пешгирӣ аз даромадани ашёи беруна ба чашм истифода шуда, болои бинӣ гузошта мешавад: **айнаки ғаввосӣ, айнаки дудӣ, айнаки офтобӣ, айнаки чӯшкорӣ (кафшерӣ), айнаки шиноварӣ**; ◊ **айнаки зону** устухони гирди рӯи зону, кулчаи зону, сари зону.

**АЙНАКДОР** عینک دار он ки ба чашм айнак гирифта бошад, айнакпӯш; ◊ **мори айнакдор** мори заҳрнок, ки гирди чашмонаш айнак барин ҳалқа дорад.

**АЙНАКӢ** عینکی *ниг.* **айнакдор**.

**АЙНАКНОК** عینک ناک *ниг.* **айнакдор**.

**АЙНАКСОЗ** عینک‌ساز он ки айнак месозад: **устои айнаксоз**.

**АЙНАКСОЗӢ** عینک‌سازی 1. амал ва шуғли айнаксоз. 2. фурӯшгоҳ ё коргоҳе, ки дар он айнак месозанд ё таъмир мекунанд ва мефурӯшанд.

**АЙНАКФУРӮШ** عینک‌فروش фурӯшандаи айнак.

**АЙНАКФУРӮШӢ** عینک‌فروشی 1. маҳал ва ҷои фурӯши айнак: **мағозаи айнакфурӯшӣ**. 2. амал ва шуғли айнакфурӯш.

**АЙНАН** *а.* عیناً монанд, назир; тамоман монанд, баробари асл, шабеҳи асл; **айнан нақл кардан** гуфтаи касеро бе каму зиёд овардан ва ё гуфтан.

**АЙНИШИНОС** عینی‌شناس он ки ба омӯзиш ва таҳқиқи ҳаёту фаъолияти Садриддин Айнӣ машғул аст.

**АЙНИШИНОСӢ** عینی‌شناسی соҳаи махсуси адабиётшиносӣ, ки ҳаёт ва фаъолияти илмию адабии Садриддин Айниро меомӯзад.

**АЙНИЯТ** *а.* عینیت 1. аслият, худӣ будан, зотӣ будан. 2. монандӣ, баробарӣ, яксонӣ.

**АЙНӢ** عینی 1. он чи ба чашм дида мешавад. 2. аслӣ, ҳақиқӣ, воқеӣ; мушаххас; *муқоб.* **зеҳнӣ; додари айнӣ** додари ҳақиқӣ, додари ҳамбатн. 3. тахаллуси сардафтари адабиёти давраи нави тоҷик Садриддин Саидмуродзода Айнӣ (1878-1954).

**АЙНУЛАЁН** *а.* عین‌العیان *кит.* бисёр возеҳ ва равшан.

**АЙНУЛКАМОЛ** *а.* عین‌الکمال чашмзахм, бадназарӣ, чашмрасӣ.

**АЙНУЛҲАЁТ** *а.* عین‌الحیات *кит., ниг.* **об (оби зиндагӣ)**.

**АЙНУЛЯҚИН** *а.* عین‌الیقین маълумоти аниқ, дониши дуруст, маълумоте, ки аз мушоҳида ва дарк намудани чизе пайдо шудааст.

**АЙРОН** *т.* ایران ҷурғоти беравған, дӯғ.

**АЙСАР** *т.* ایسر *кит.* чап, самти чап, тарафи чап.

**АЙСБЕРГ** *англ.* ایسبیرگ кӯҳи яхини шиновар дар уқёнус, ки барои киштиҳо ва баҳрнавардон хеле хавфнок мебошад.

**АЙТОМ** *а.* ایتام *ҷ.* **ятим**.

**АЙФУДА** ایفده *кит.* беҳуда; ёва, лофу газоф.

**АЙФУДАСАРӢ** ایفده‌سری *кит.* лофзанӣ, беҳудагӯӣ.

**АЙШ** *а.* عیش ҳаёти хушу хурсандона; кайфу сафо ва беғамӣ, хушгузаронӣ, ишрат: **зикри айш – нисфи айш** (*мақ.*); **айшу ишрат // айшу нишот** кайф, ҳузуру ҳаловат; хурсандиву хушҳолӣ; **айш кардан** кайф кардан, роҳату ҳузур кардан; **ба айши** *касе* **халал расондан** кайфи касеро парондан, ба роҳати касе монеъ шудан; **айшу нуш** *маҷ.* хушгузаронӣ бо бодагусорӣ; **доди айш додан** айшу ишрат ва шодию бозиро ба дараҷаи олӣ расондан.

**АЙШАФРӮЗ** عیش افروز тарабангез, айш гармкунанда, нишотовар.

**АЙШГОҲ** عیش گاه маҳал ва макони хушгузаронӣ, ҷои айшу ишрат.

**АЙШДӮСТ** عیش دوست он ки хушгузарониро дӯст медорад, айшпараст, айёш.

**АЙШДӮСТӢ** عیش‌دوستی амал ва рафтори айшдӯст.

**АЙШОБОД** عیش آباد диёр ё маҳалли айш, ҷои маишат.

**АЙШПАРАСТ** عیش پرست *ниг.* **айшдӯст**.

**АЙШПАРАСТӢ** عیش پرستی *ниг.* **айшдӯстӣ**.

**АЙШПАРВАР** عیش پرور *ниг.* **айшдӯст**.

**АЙШПАРВАРӢ** عیش پروری *ниг.* **айшдӯстӣ**.

**АЙШСОЗ** عیش ساز хушдилу шодмон ё хушгузарон, созмондиҳандаи айшу тараб.

**АЙШСОЗӢ** عیش‌سازی созмондиҳии амали айшу ишрат, хушгузаронӣ.

**АЙШТАЛАБ** عیش طلب талабгори хушгузаронӣ, он ки барои айшу ишрат кӯшиши тамом дорад, ҷӯёи кайфу сафо.

**АЙШХОНА** عیش‌خانه ҷои хушгузаронӣ бо бодагусориву созу суруду рақс.

**АЙЮҲАННОС** *а.* ایها الناس *кит. калимаи хитоб:* эй мардум!, эй ҷамоат!, мардум!

**АЙЮҲАССАЛОТ** *а.* ایهاالصلاۀ *д.* эй намозгузорон! (даъвати мардум ба намоз).

**АЙЮҲАССОҚӢ** *а.* ایهاالساقی *калимаи хитоб*: эй соқӣ!

**АКА** اکه 1. бародари калонӣ. 2. *калимаи муроҷиат,* ки хурдон ба ҷавонону мардони аз худ калон аз рӯи иззату ҳурмат мегӯянд, ё ба номи онҳо ҳамроҳ мекунанд.

**АКАДЕМИЗМ** *ю.* اکدمیزم *кҳн.* пурра ба анъана дода шудан ё аз паси назария шуда, аз амалия дур гаштан дар соҳаи илм.

**АКАДЕМИК** *ю.* اکدمیک узви пайвастаи (ҳақиқии) академияи илмҳо.

**АКАДЕМИКӢ** اکدمیکی *мансуб ба* **академик;** ба академик хос: **маоши академикӣ**.

**АКАДЕМИЯ** *ю.* اکدمیه 1. муассисаи олии тадқиқи илм ё санъат: **академияи илмҳо, академияи кишоварзӣ, академияи илмҳои омӯзгорӣ**. 2. номи баъзе мактабҳои олӣ: **академияи муҳандисии ҳарбӣ**.

**АКАДЕМИЯВӢ** اکدمیوی *мансуб ба* **академия: муассисаи академиявӣ**.

**АКАДЕМӢ** اکدمی 1. *мансуб ба* **академизм;** риояркунандаи анъанаҳои нек; **театри академӣ** номи фахрие, ки ба театрҳои беҳтарин аз тарафи ҳукумат дода мешавад. 2. таълимӣ: **соати академӣ, рухсатии академӣ**.

**АК-АК** اک‌اک *калимаи тақлиди овоз* барои ифодаи садои саг, аккас: **ак-аки саг**.

**АКАМУЛЛО** اکه‌ملا *гуфт. калимаи мурочиат* эҳтиром ба марди аз худ калон.

**АКБАР** *а.* اکبر кабиртар; калонтар, бузургтар.

**АКВАМАРИН** *лот.* اکومرین як навъ санги қиматбаҳои шаффофи ҷилодор, ки осмониранг ё сабзтоб аст.

**АКВАРЕЛ** *фр.* اکوریل 1. ранги обӣ, ранге, ки дар об ҳал мешавад. 2. сурате, ки бо ранги обӣ кашида шудааст.

**АКВАРИУМ** *лот.* اکوریوم зарфи махсуси шишагӣ барои нигоҳ доштани ҷонварҳои обӣ, аз қабили моҳӣ ё растаниҳои обӣ.

**АКДАР** *а.* اکدر *кит.* тиратар, тира.

**АКДИШ** *т.* اکدش *кит.* 1. омехта, имтизоҷёфта. 2. омехтаи ду хун, дурага. 3. *маҷ.* аспи дурага. 4. *д.* нафси инсонист, ки аз лоҳутӣ – раҳмонӣ ва носутӣ – инсонӣ имтизоҷ (таркиб) ёфтааст. 5. маҳбуб, маҳбуба.

**АКИД** *а.* اکید *кит.* маҳкам, сахт, устувор.

**АКИДАН** I *а.* اکیداً қатъан, ҷиддан.

**АКИДАН** II اکیدن ак-ак кардан, ҷакидани саг.

**АККА** عکّه *зоол.* номи парандаи думдароз аз ҷинси зоғ.

**АККАС//АККОС** اکّس//اکّاس *калимаи тақлиди* овози саг, садои саг.

**АККОЛ** I اکّال *лаҳҷ.* бозиест, ки дар он бо калтаки начандон дароз ҷӯбчаи ду нӯгаш тарошидашудаеро зада мепарронанд, чилликдангал.

**АККОЛ** II *а.* اکّال 1. *кит.* пурхӯр, носерам. 2. моддаи моеи сӯзонанда ва хӯранда, ки мисли тезоб ба ҳар чӣ расад, сӯрох мекунад.

**АККОЛБОЗӢ** اکّال‌بازی бозии аккол, чилликбозӣ, чилликдангал.

**АККОЛДАСТА** اکّال‌دسته дангал, чӯбе, ки ба воситаи он чилликро мезананд.

**АККОРД** *ит.* اکّارد ҳамовозии чандин лаҳни мусиқие, ки нотаҳои онҳо аз якдигар дар фосилаҳои гуногун воқеъ шудаанд.

**АККОРДЕОН** *фр.* اکّاردیآن *мус.* асбоби мусиқӣ аз навъи баян.

**АККОС** I اکاس *ниг.* **аккас**; **аккос задан** ав-ав кардан, ҷакидан.

**АККОС** II *а.* عکّاس *кит.* суратгир, аксбардор.

**АККОСЗАНӢ** اکّاس‌زنی ҷакидани саг: **саг ба аккосзанӣ даромад**.

**АККОСӢ** عکاسی суратгирӣ; касби суратгир; **коғази аккосӣ** коғази махсус барои расм.

**АККОСХОНА** عکّاس‌خانه аккосӣ, ҷои (хонаи) суратгирӣ.

**АККРЕДИТИВ** *олм.* اکریدتیو 1. *мол.* пешпардохт, ҳуҷҷати пулӣ, ки ба намояндаи як муассисаи кредитӣ барои аз дигар муассисаи қарздиҳанда гирифтани пул дода мешавад, варақаи эътибор. 2. *дипл.* эътибрнома, ваколатномаи намояндаи як давлат дар давлати дигар.

**АККУМУЛЯТОР** *лот.* اکوملیتار асбоби ғункунии қувваи барқ (*аз қабили* батарея), барқанбор.

**АККУМУЛЯТОРӢ** اکوملیتاری *мансуб ба* **аккумулятор: батареяи аккумуляторӣ**.

**АКЛ** *а.* اکل *кит.* хӯрдан.

**АКМАЛ** *а.* اکمل комилтар, пурратар.

**АКМАҲ** *а.* اکمه *кит.* кӯри модарзод; *муқоб.* **аъмо**.

**АКНОФ** *а.* اکناف *ҷ.* **канаф**; гирду атроф; гӯшаву канораҳо.

**АКНУН//КУНУН** اکنون//کنون ҳоло, ҳозир, имрӯз, ин вақт, ҳамин дам, алҳол.

**АКО** اکا *ниг.* **ака**.

**АКОБИР** *а.* اکابر *ҷ.* **кабир**; калонон; бузургон; аъён.

**АКОБИРЗОДА** اکابرزاده калонзода, аъёнзода.

**АКОСИРА** اکاسیره *ҷ.* **кисро** (*муарраби Хусрав буда, ба забони арабӣ дар шакли Кисро дохил шуда, шакли ҷамъи он ба маънии шоҳон сохта шудааст, подшоҳони сосонӣ*).

**АКР** *англ.* اکر андозаи масоҳати замин дар Англия ва Америка, ки ба 4 ҳазору 47 метри мураббаъ баробар аст.

**АКРАМ** *а.* اکرم кироматар, бузургтар, баландтар.

**АКРИХИН** *лот.* اکرخین *тиб.* номи доруест, ки барои муолиҷаи табларза истифода мешавад.

**АКРОБАТИКА** *ю.* اکرابتیکه навъи варзиш, ки гурӯҳи машқҳои гимнастикиро дар бар мегирад.

**АКРОБАТӢ** اکرابتی *мансуб ба* **акробатика**.

**АКС** *а.* عکس 1. шакл ва намуди чизе, ки дар рӯи чизҳои шаффоф ва ҷилодор дида мешавад; инъикос. 2. сурати фотографӣ; **акс гирифтан** аксбардорӣ кардан, сурат гирифтан; нусха бардоштан; **акс ёфтан** инъикоси як чиз дар чизи дигар. 3. муқобил, зид, мухолиф, баръакс; **акси садо** ҷавоби овоз, баргашти садо (*мас., дар кӯҳ*); **авҷу акс** *мус.* зеру бам; **акси гуфтаи** *касеро* **кардан** ба муқобили гуфтаи касе кор кардан. 4. *адш.* як навъ санъати шеърӣ, ки мисраи аввалро ба ду ҳисса тақсим ва ҷояшонро иваз карда хонем, мисраи дуюм ҳосил мешавад.

**АКСА** عکسه *шакли вайроншудаи* **атса**.

**АКСАНДОЗ** عکس‌انداز инъикоскунанда; инъикосёбанда.

**АКСАНДОЗӢ** عکس‌اندازی инъикосёбӣ, аксшавӣ.

**АКСАР** *а.* اکثر қисми зиёд, бисёртар, бештар; **аксар вақт** бисёр вақт, бештар, қариб ҳама вақт.

**АКСАРАН** *а.* اکثراً бисёртар, ба таври аксар, бештар.

**АКСАРИЮН** *а.* اکثریون *таър.* ҳизби болшевикҳо; болшевикҳо.

**АКСАРИЯТ** *а.* اکثریت қисми бештар, қисми зиёдтар, бештар.

**АКСБАРДОР** عکس‌بردار суратбардор, суратгир.

**АКСБАРДОРӢ** عکس‌برداری 1. расмгирӣ, суратгирӣ. 2. нусхабардорӣ, рӯбардорӣ.

**АКСБАРОРӢ** عکس‌براری зоҳиркунии расм ба воситаи доруи химиявӣ, тасвири чизеро бар рӯи навори аксбардорӣ сабт кардан.

**АКСГИР** عکس‌گیر он чи ки сурати чизеро инъикос мекунад; аксгиранда.

**АКСГИРӢ** عکس‌گیری *исми амал аз* **акс гирифтан**; суратгирӣ, расмгирӣ, аксбардорӣ: **дастгоҳи аксгирӣ**.

**АКСДОР** عکس‌دار дорои тасвир, сурат ё нақш, суратдор.

**АКССОЗ** عکس‌ساز созандаи акс, суратсоз.

**АКССОЗӢ** عکس‌سازی амали сохтани акс, суратсозӣ.

**АКСЕНТ** *лот.* اکسنت 1. *збш.* бо зарба талаффуз кардан. 2. тарзи талаффуз.

**АКСИЗ** *лот.* اکسیز андози ғайри мустақим, ки бо роҳи баланд кардани нархи молҳои серистеъмол (*қанд, чой, тамоку ва г.)* ба воситаи фурӯшандаҳои ин молҳо рӯёнида мешавад.

**АКСИЯ** *фр.* اکسیه *ниг.* **саҳм**.

**АКСКУНАНДА** عکس‌کننده 1. инъикос кунанда. 2. тасвиркунанда.

**АКСКУНОНӢ** عکس‌کنانی инъикоскунӣ; мунъакис кардан; тасвир намудан.

**АКСУЛАМАЛ** *а.* عکس‌العمل вокуниш, акси амал; *муқоб.* **амал** зидди амал: **аксуламал нишон додан**.

**АКСУЛИНҚИЛОБ** *а.* عکس‌الانقلاب зидди инқилоб; *муқоб.* **инқилоб**.

**АКСУЛИНҚИЛОБӢ** عکس‌الانقلابی он ки муқобили инқилоб мечангад, зидди инқилоб мечангад, зиддиинқилобӣ.

**АКСУЛҲАРАКАТ** *а.* عکس‌الحرکت акси ҳаракат; иртиҷоъ.

**АКСУЛҲАРАКАТЧӢ** عکس‌الحرکتچی иртиҷоӣ, муртаҷеъ.

**АКСУЛҲУҶУМ** *а.* عکس‌الهجوم ҳуҷуми ҷавобӣ: ба **аксулҳуҷум гузаштан**.

**АКТ** *лот.* اکت *кҳн.*, *ниг.* **санад**, **ҳуҷҷат**.

**АКТЁР** *фр.* اکتیار бозингари синамо, театр ва ё сирк, ҳунарпеша.

**АКТЁРӢ** اکتیاری касби актёр, ҳунарпешагӣ.

**АКТИВ** *лот.* اکتیو *ҳисобд.* дороии (пул ё моли) мавҷуди ягон муассиса, ки бо фаъолияти бонк вобаста бошад.

**АКТИНИЙ** *ю.* اکتنیی *хим.* унсури радиоактивӣ, ки дар конҳои уран ва торий вомехӯрад.

**АКТИНИЯ** *лот.*اکتنیه ҷонвари баҳрӣ аз оилаи ҷонварони обии марҷонӣ, ки ҳалқашакли нармустухон мешавад.

**АКТИНОМИТСЕТҲО** اکتنامیتستها занбӯруғакҳои шуоъшакл, ки дар об, хок, ҳаво ва рӯи растаниҳо пайдо мешаванд, баъзеашон касаливаранд, аз онҳо баъзе антибиотикҳо низ ҳосил мекунанд.

**АКУСТИКА** *ю.* اکوستیکه як соҳаи илми физика, ки дар бораи савт (садо) баҳс мекунад, савтшиносӣ.

**АКУСТИКӢ** اکوستیکی *мансуб ба* **акустика**; савтӣ.

**АКУШЕР** *фр.* اکوشیر момодоя, доя.

**АКУШЕРӢ** اکوشیری момодоягӣ, доягӣ.

**АҚАБА** *а.* عقبه гарданаи кӯҳ ва кӯтал, роҳи душворгузари кӯҳсор, ағба.

**АҚАЛ(Л)** *а.* اقل камтарин, қисми хеле хурд; *муқоб*; **аксар**; **ҳадди ақал(л)** камтарин миқдор, минимум.

**АҚАЛЛАН** *а.* اقلاً 1. камтар бошад ҳам, ба миқдори кам бошад ҳам, лоақал; *муқоб.* **аксаран**. 2. ҳатто.

**АҚАЛЛИЮН** اقلّیون *таър.* чараёне дар ҳаракати сотсиал-демократияи Русия ва пайравони он, меншевикҳо.

**АҚАЛЛИЯТ** *а.* اقلّیت қисми кам, ҳиссаи хурд; *муқоб.* **аксарият**.

**АҚБА** *а.* عقبه *ниг.* **ағба**.

**АҚВОМ** *а.* اقوام *ҷ.* **қавм** (мардумон).

**АҚВОТ** *а.* اقوات *ҷ.* **қут**; хӯрок (**авқот** *ба ин маънӣ шакли вайрони* **ақвот** *аст*).

**АҚД** *а.* عقد 1. аҳд, паймон, созиш. 2. никоҳ; **ақди никоҳ бастан** паймони занушӯӣ бастан, маросими издивоҷ ба ҷо овардан.

**АҚДАС** *а.* اقدس *кит.* муқаддастар; поктар (*тавсифи шоҳон ва рӯҳониён*); **зоти ақдас** зоти муқаддас.

**АҚДБАНДӢ** عقدبندی *исми амал аз* **ақд бастан**.

**АҚДКАРДА** عقدکرده *сифати феълии замони гузашта аз* **ақд кардан**; он ки ба ҳамсарии марде даромада ҳанӯз расман арӯсӣ (тӯй) накардааст.

**АҚДКАРДАГӢ** عقدکردگی *шакли дигари сифати феълии* **ақдкарда**; вазъ ва ҳолати ақдкарда.

**АҚДНОМА** عقدنامه шартнома, қарордод, ҳуҷҷате, ки дар он паймони издивоҷи зану мард бо тамоми хусусиятҳо сабт мешавад.

**АҚИБ** *а.* عقب 1. паси чизе, қафои чизе, тарафи пушти чизе. 2. пай, пас, дунбол. 3. охир, поён; **аз ақиби…** а) аз паси…, паси…, пушти…; **аз ақиби дар**; б) аз пайи…, аз дунболи…; **ба ақибаш** ба пасаш, ба қафояш; **пои ақиб** ду пои пас (*дар чорпоён*); **ақиб андохтан // ақиб кашидан** худро ба қафо гирифтан, ақиб рафтан; **ақиб афтодан** қафо мондан (*нисбат ба дигарон*); **ақиб гардондан** ба қафо гардондан, пас гардондан, баргардондан; **ақиб гаштан** ақибнишинӣ кардан, ба қафо гаштан; **ақиб гузоштан** қафо монондан, ба таъхир андохтан, суст кардан (*пешрафти чизеро*); **ақиб кашидан** (*худро*) ақибравӣ кардан, ба қафо гирифтан; **ақиб мондан** а) қафо мондан, пас мондан; б) вақтро аз будаш кам нишон додан(-и соат); в) *киноя аз* пеш нарафтан, тараққӣ накардан; **ақиб нишастан** қафо рафтан, ақибнишинӣ кардан; **ақиб партофтан** а) ба қафо ҳаво додан (чизеро); б) дер монондан, ба таъхир андохтан (кореро); **ақиб рафтан** қафо гаштан, ақибнишинӣ кардан.

**АҚИБАНДОЗ** عقب‌انداز *гуфт.* пасандоз, захира.

**АҚИБАФТОДА** عقب افتاده *сифати феълии замони гузашта аз* **ақиб афтодан**; ақибмонда, хусусияти аз лиҳози фарҳангӣ ақиб мондани ҷомеа; кори ақибмонда.

**АҚИБАФТОДАГӢ** عقب‌افتادگی *шакли дигари сифати феълии* **ақибафтода**; ақибмондагӣ.

**АҚИБГАРДӢ** عقب گردی *ниг.* **ақибнишинӣ**.

**АҚИБГОҲ** عقب گاه ақиби хати ҷабҳа, ҷойҳое, ки дар паси хати ҷанг воқеъ шудаанд.

**АҚИБКАШӢ** عقب کشی *исми амал аз* **ақиб кашидан**; ба ақиб кашола кардан, аз пешравӣ боздоштан, паскашӣ.

**АҚИБМОНДА** عقب‌مانده *сифати феълии замони гузашта аз* **ақиб мондан**; қафомонда нисбат ба дигарон (*хоҳ дар кор, хоҳ дар масъалаҳои дигар*); **ақибмондагонро пеш кашидан** пасмондагонро пеш бурдан.

**АҚИБМОНДАГӢ** عقب‌ماندگی *шакли дигари сифати феълии* **ақибмонда**; ақибмонда будан, қафомондагӣ, пасмондагӣ.

**АҚИБМОНӢ** عقب‌مانی *исми амал аз* **ақиб мондан**; қафо мондан; қафомонӣ (*чи дар рафтор, чи дар корҳои дигар*): **аз ақибмонӣ баромадан**.

**АҚИБНИШИНӢ** عقب‌نشینی *исми амал аз* **ақиб кашидан;** ақиб нишастан, қафо рафтан, пас гаштан, ақибравӣ; **ақибнишинӣ кардан** а) ақиб рафтан, қафо гаштан (*мас., дар ҷанг*); б) *маҷ.* гузашт кардан.

**АҚИБНОКӢ** عقب‌ناکی бо ақиб, бо пушт, пуштнокӣ: **ақибнокӣ афтидан; ақибнокӣ рафтан** пуштнокӣ рафтан, бо пушт рафтан.

**АҚИБРАВӢ** عقب‌روی 1. *исми амал аз* **ақиб рафтан**; ақибнишинӣ. 2. ақибмонӣ, қафомонӣ.

**АҚИДА** *а.* عقیده 1. эътиқод, боварӣ; маслак; **ақида доштан** бовар ва эътиқод доштан ба чизе ё касе. 2. фикр, мулоҳиза; **ба ақидаи…** назар ба фикри…, аз рӯи мулоҳизаи…; **назар ба ақидаи**… назар ба фикри…, аз рӯи фикри….

**АҚИҚ** *а.* عقیق 1. як навъ санги қиматбаҳо, ки сурхранг ва зарди норанҷӣ аст; **ақиқ шинондан** *ба чизе* бо ақиқ зинат додан. 2. *маҷ.* сурхранг, сурх; **лабони ақиқ** лабҳои сурх; **ақиқи Яман (яманӣ)** ақиқи сурхи машҳуре, ки аз Яман меоранд; **ҷоми ақиқ** *киноя аз* қадаҳи пур аз шароби сурх.

**АҚИҚА** *а.* عقیقه *кит.* зиёфати номгузорӣ, ки дар ҳафтрӯзагии кӯдак барпо мешавад; **ақиқа кардан** расми ақиқаро ба ҷо овардан.

**АҚИҚИН** عقیقین 1. аз ақиқ сохташуда. 2. сурхранг, қирмизӣ.

**АҚИҚФОМ** عقیقفام монанди ақиқ, ақиқмонанд, ба ранги ақиқ, сурх.

**АҚИМ** *а.* عقیم *кит.* 1. нозой, он ки аз насл мондааст. 2. *маҷ.* бесамар, бебаҳра, бемаҳсул.

**АҚЛ** *а.* عقل қобилияти дарки моҳияти чизҳо, қобилияти фаҳмиш, қувваи идрок ва дарёфти неку бад; зеҳн, фаҳм, хирад: **ақли баркамол, ақли расо, ақли солим, ақлу заковат, ақлу тамиз, ақлу фаросат, ақлу фаҳм, ақлу ҳуш; ақл ба** *чизе* (*касе*) **банд шудан** дар фикри чизе (касе) шудан; **ақлро ба ҷояш мондан** ҳушёр шудан; **ақл бовар накардан** нодурустии чизеро фаҳмидан, ғайривоқеӣ будани чизеро дарк кардан, шубҳа кардан; **ақл бой додан** мафтун шудан, шефтаи чизе шудан; **ақл гум кардан** парешонхотир гаштан; **аз ақл бегона шудан** девона шудан; **ақл даромадан** боақл шудан, неку бадро фарқ мекардагӣ шудан; **ақл дар ҷояш будан** қобилияти дарккунӣ

доштан, ақлнок будан, хушёр будан; **ақл доштан** боақл будан, соҳиби фаҳму шуур будан; бомулоҳиза будан дар корҳо: **ақл медошт, ин корро намекард**; **ақл ёд додан, ақл омӯхтан ба дигарон** гӯё аз худ нодонтаронро кор (гап) ёд додан; **ақли худро хӯрдан** беақлона кор кардан, бефикр рафтор намудан; девона шудан; **ақли худро шинохтан** боақл шудан, ба воя расидан; **ақл(ро) кор фармудан** мулоҳиза кардан, андеша намудан; **ақли** *касеро* **рабудан** мафтун кардан; шефтаи худ намудан; **ақл нарасидан** фаҳмида натавонистан, қобили дарки чизе набудан; **ақлу ҳуш бурдан (дуздидан)** моту мабҳут кардан; ҳайрон намудан, касеро мафтуну шефтаи худ кардан, **ақлу ҳуш аз сар паридан** беидрок гардидан, қобилияти идрокро гум кардан; **ақлу ҳуш ҷамъ кардан** барои дарёфти чизе тайёр шудан, фикри худро ба як ҷо ҷамъ намудан; **аз ақл берун** ғайри қобили дарк; ғайри боварибахш; ғайри қобили қиёс; бемаънӣ; **аз ақл дур** аз имкон дур, ғайривоқеӣ; **аз ақл бегона шудан** ақл гум кардан; девона шудан: **ақли нодон пас аз пешин медарояд** (*мақ.*) дар ҳаққи касе гуфта мешавад, ки баъди кор аз кор гузаштан моҳияти масъаларо дарк мекунад ё кореро аз вақташ гузаронида, баъд ба иҷрояш кӯшиш мекунад; **ба ақл намеғунҷад (рост намеояд)** аз доираи ақл берун аст; **бо чашми ақл нигаристан** ақлро кор фармудан дар коре, муносибати мулоҳизакорона кардан; **бо ақли худ кор кардан** мувофиқи фикри худ мустақилан амал намудан; **одаму ақл** яъне одам бо ақлаш одам аст, ақл одамро одам кардааст.

**АҚЛАН** *а.* عقلاً мувофиқи ақл, аз рӯи ақл.

**АҚЛАК** عقلک *гуфт.* он ки худро нисбат ба дигарон боақлтар нишон медиҳад, маҳмаддоно.

**АҚЛАКӢ** عقلکی *гуфт.* донотарошӣ, маҳмаддоно.

**АҚЛБАР** عقل‌بر беҳушкунанда, аз ҳуш равонанда.

**АҚЛГАРО** عقل‌گرا *фалс.* хирадгаро, ба ақл такякунанда.

**АҚЛГАРОӢ** عقل‌گرایی *фалс.* хирадгароӣ, он ки такя ба ақл мекунад.

**АҚЛДУЗД** عقل‌دزد дуздандаи ақл, моту мабҳуткунанда, ба ҳайрат андозанда, ҳайронкунанда.

**АҚЛӢ** عقلی *мансуб ба* **ақл**.

**АҚЛКӮТОҲ** عقل‌کتاه *ниг.* кӯтоҳақл.

**АҚЛМУХТАСАР** عقل‌مختسر *кит.* бетамиз; камақл, аҳмақ.

**АҚЛНОК** عقلناک боақл, соҳибақл.

**АҚЛНОРАС** عقل‌نارس дур аз ақл, берун аз ақл, берун аз доираи идрок.

**АҚЛОЗМОЙ** عقل‌آزمای ақлсанҷ, озмояндаи хирад.

**АҚЛОМ** *а.* اقلام *ҷ.* **қалам**.

**АҚЛОНӢ** عقلانی *мансуб ба* **ақл;** марбут ба ақл, оқилона; **илмҳои (улуми) ақлонӣ** илмҳои назарӣ.

**АҚЛПИСАНД** عقل‌پسند мувофиқ ва мутобиқи ақл, писанди ақл .

**АҚЛРАМИДА** عقل‌رمیده *киноя аз* ақлгумкарда, девона.

**АҚЛРАС** عقل‌رس ба ақл рост оянда, қобили дарк.

**АҚЛРАСО** عقل‌رسا комилақл, он ки ақли расо дорад.

**АҚЛСАНҶ** عقل سنج ақлозмой, озмояндаи ақл.

**АҚЛХИРАКУНАНДА** عقل‌خیره‌کننده ошуфтакунандаи ақл.

**АҚМИША** *а.* اقمشه *ҷ.* **қумош**; **ақмишаву амтиа** матоъ ва чизҳои дигар.

**АҚОИД** *а.* عقائد *ҷ.* **ақида(т)**.

**АҚОҚИЁ** *а.* عقاقیا *бот.* номи дарахтест, ки гули хӯшагии хушбӯи сафед дорад.

**АҚОР** *а.* عقار замину об, мулк; мулки ғайри манқул, асбобу анҷомҳое, ки аз як ҷо ба ҷои дигар кӯчонида намешаванд.

**АҚОРИБ** *а.* اقارب 1. *ҷ.* **ақраб**. 2. наздикон, хешон, хешу табор.

**АҚРАБ** I *а.* اقرب *кит.* наздиктар.

**АҚРАБ** II *а.* عقرب 1. каждум. 2. бурҷи ҳаштум аз дувоздаҳ бурҷи осмон; номи моҳи ҳаштум аз солшумории шамсӣ, ки ба октябр ва ноябр рост меояд (*дар форсӣ обон аст*).

**АҚРАБАК** اقربک ҳар як аз милатирҳои борики филизии рӯи соат ва асбобҳои ченкунандаи дигар: **ақрабаки соат, ақрабаки суръатсанҷ**.

**АҚРАБО** *а.* اقربا *ҷ.* **қариб** (наздикон, хешон, хешовандон); **хешу ақрабо** наздикону хешовандон.

**АҚРАБОӢ** اقربایی хешӣ, хешовандӣ; **муносибати ақрабоӣ** муносибати хешовандӣ.

**АҚРАН** *а.* اقرن *кит.* шохдор.

**АҚРОН** *а.* اقران *ҷ.* **қарин**.

**АҚСАР** *а.* اقصر кӯтоҳтар, калтатар.

**АҚСО** *а.* اقصی *кит.* канорҳо, гӯшаю канорҳои дур; **Шарқи Ақсо** Шарқи Дур.

**АҚСОМ** *а.* اقسام *ҷ.* **қисм**; навъҳо, гунаҳо.

**АҚСУМ** اقسم тайёр будан ба ҳамла ё паридан ба ҷое (чизе); **ақсум шудан** а) ҳамлавар шудан; б) дар пайи касе шудан, дар таъқиби касе шудан; кинавар шудан.

**АҚТАЪ** *а.* اقطع дастбурида.

**АҚЪАҚ** *а.* عق عق акка, алошақшаққа.

**АЛАВ** الو оташ, алов; ◊ **алав гирифтани гӯши** *касе* тасфидани гӯш аз таъсири зарби ягон чиз ё гӯё аз суханҳое, ки дар ҳаққи ӯ мегӯянд; **алав афтодан ба дили** *касе* ниҳоят дар изтироб шудан аз ягон кори нохуш ё хабари нохуш.

**АЛАВГИРӢ** الوگیری *исми амал аз* **алав гирифтан; ба алавгирӣ омадан**; дар вақти ба рафтан шитоб кардани касе гуфта мешавад.

**АЛАВДОН** الودان оташдон, дегдон.

**АЛАВИГАРӢ** علوی‌گری мансубият додан ба хонадони ҳазрати Алӣ (р) ва бо он ифтихор кардан.

**АЛАВИЯ** *а.* علویه аз насли Алӣ (р); пайрави Алӣ (р).

**АЛАВӢ** علوی 1. авлоди Алӣ (р). 2. пайрав ва тарафдори Алӣ (р).

**АЛАВКУШ** الوکوش *гуфт.* хомӯшкунандаи сӯхтор; **мошинаи алавкуш** мошинаи махсуси сӯхторнишон.

**АЛАВМОН** الومان он ки дар оташдон ё оташхона алав дармегиронад.

**АЛАВПОРА** الوپاره 1. пораи алав, оташпора. 2. *маҷ.* одами серҳаракат.

**АЛАВПОШӢ** الوپاشی оташзанӣ, оташпошӣ.

**АЛАВХОНА** الوخانه оташхона.

**АЛАҒДА** الغده *гуфт.* 1. дарҳаму барҳам, омехта, бетартиб. 2. алобуло, хол-хол.

**АЛАДДАВОМ** *а.* علی‌الدوام *кит.* ҳамеша, ҳамвора, бардавом.

**АЛАЙК** *а.* علیک 1. бар ту. 2. ҷавоби салом.

**АЛАЙКАССАЛОМ** *а.* علیک‌السلام салом бар ту, дуруд бар ту.

**АЛАЙКУМ** *а.* علیکم 1. ба шумо, бар шумо. 2. ҷавоби салом.

**АЛАЙҲИ...** *а.* علیه *пешоянд, кит.* ба муқобили... **бар алайҳи...** бар хилофи…; бар муқобили…, зидди…, муқобили…

**АЛАЙҲИССАЛОМ** *а.* علیه‌السلام осудагӣ бод бар вай.

**АЛАЛФАВР** *а.* علی‌الفور фавран, дарҳол, ба зудӣ; ҳозир, ба тезӣ, зуд.

**АЛАЛХУСУС** *а.* علی‌الخصوص хусусан, бахусус, бавосита.

**АЛАЛҲОЛ** *а.* علی‌الحال ҳозир, ҳамин вақт, ҳамин дам, ҳамин фурсат.

**АЛАЛҶУМЛА** *а.* علی‌الجمله мухтасар, хулоса.

**АЛАМ** I *а.* الم дард, ранҷ, озор, ғусса; **алам доштан** ғамгину аламнок будан, аламзада будан; **алам кардан** *гуфт.* таъсир кардан; сахт муассир шудан (аз чизе).

**АЛАМ** II *а.* علم байрақ, ливо, парчам.

**АЛАМАНГЕЗ** الم‌انگیز дарднок, ғамангез, ғуссаовар.

**АЛАМАНГЕЗОНА** الم‌انگیزانه ба таври дарднок, ғуссаоварона.

**АЛАМБАР** الم بر парчамдор, парчамбар, байрақдор, байрақбар.

**АЛАМБАРОР** الم‌برار ғамбарор, таскиндиҳанда.

**АЛАМДИДА** الم‌دیده ранҷида, аламзада, ранҷур, дардманд.

**АЛАМДОР** I الم‌دار ғамнок, аламзада.

**АЛАМДОР** II علم‌دار байрақдор.

**АЛАМЗАДА** علم‌زده ғуссанок, андӯҳгин, хафаю малул, аламкашида.

**АЛАМЗАДАГӢ** الم‌زدگی ғамгинӣ, маҳзунӣ; дарднокӣ, ранҷурӣ.

**АЛАМКАШ** علم‌کش андӯҳнок, азобдида, касе, ки дарду ғами зиёд дорад.

**АЛАМНОК** الم‌ناک дарднок, маҳзун, пуралам.

**АЛАМОВАР** الم‌آور дардовар, ғамангез, ҳузновар.

**АЛАМОН** المان 1. тохтутоз барои ғорат ва гирифтани асирон. 2. *гуфт.* ба шӯр омадани издиҳом барои ҷазо додан ба гунаҳгоре; издиҳоми башӯромада; **ба аламон бархостан** шӯриш бардоштан ба муқобили касе (гурӯҳе).

**АЛАМРАСИДА** الم‌رسیده аламзада, ранҷдида, ғуссанок.

**АЛАН//АЛАНӢ** علن//علنی *кит.* ошкор, ҳувайдо; *муқоб.* **махфӣ**; **маҷлиси аланӣ** маҷлиси кушода.

**АЛАНГА** النگه забонаи оташ, шӯълаи оташ; шӯъла; **аланга задан** шӯълавар шуда сӯхтан.

**АЛАНГАДОР** النگه‌دار шӯълазан, фурӯзон.

**АЛАНИЯТ** *а.* علنیت *кит.* ошкоро, кушода.

**АЛАНӢ** علنی *ниг.* **алан**.

**АЛАС** الس 1. навъи табобат ба воситаи аловгардонӣ, ки аз оини зардуштӣ боқӣ мондааст; **алас кардан** (*касеро*) алов гардондан касеро. 2. девона, беҳушу гӯш.

**АЛАССАБОҲ** *а.* علی‌الصباح *кит.* бомдодон, субҳгоҳон, пагоҳирӯзӣ, саҳаргоҳон, ҳангоми субҳ.

**АЛАССАВИЯ** *а.* علی‌السویه *кит.* мусовӣ, баробар.

**АЛАСТ** *а.* الست *д.* рӯзи ибтидои офариниш; рӯзи азал мутобиқи тафсири Қуръон, замони оғозин, ки рӯҳҳо (арвоҳ) офарида шуда буданд, вале ҷасадҳо (аҷсод) ҳанӯз офарида нашуда буданд.

**АЛАТАРОҚ** *т.* التراق *гуфт.* 1. матои алобуло. 2. як навъи касалии асп.

**АЛАФ** *а.* علف номи умумии гурӯҳе аз гиёҳони бесоқи ғайриҷӯбии яксола ё чандсолаи худрӯи зироатӣ; гиёҳи тару хушки хӯроки чорво (*аз қабили* юнучқа, печак…); **алафи бегона** растании алафии худрӯй, гиёҳи ғайри зироатӣ; **алафи ошӣ** тара, тарина, алафи хӯрданбоб; **алафи «саломалейк»** як навъ алафи бегона, ки баъди кандан ҳам аз решаи боқимондааш тез сабзидан мегирад; **алафи шӯра** алафе, ки дар шӯразор ва бехи деворҳою вайронаҳо мерӯяд ва таъми шӯр дорад; **алаф додан** хӯрок додан (*ба чорво*).

**АЛАФГОҲ** علف گاه *ниг.* **алафзор**.

**АЛАФҒУНДОР** علف‌غندار воситаи ҷамъоварии алаф: **техникаи алафғундор**.

**АЛАФҒУНДОРӢ** علف‌غنداری ҷамъ овардани алаф, захира кардани алаф.

**АЛАФДАРАВ** علف‌درو 1. он ки алафро дарав мекунад. 2. вақти муайяни алафдаравӣ. 3. мошини алафдарав.

**АЛАФДАРАВ(АК)** علف‌درو//علف‌دروک асбоби алафдаравӣ: **мошини алафдаравак**.

**АЛАФДАРАВӢ** علف‌دروی *исми амал аз* **алаф даравидан**; дарав кардани алаф; алаф даравида ҷамъ кардани он.

**АЛАФЗОР** علف‌زار 1. чаман, ҷои сералаф, сабзаю себаргазор. 2. чарогоҳ.

**АЛАФИН//АЛАФӢ** علفین//علفی 1. *мансуб ба* **алаф**. 2. ҳар он чи аз алаф тайёр карда ва ё пухта шуда бошад: **санбӯсаи алафин**.

**АЛАФКОРӢ** علف کاری *исми амал аз* **алаф коридан**; коштани алафҳо аз қабили юнучқа ва *ғ.*

**АЛАФМОЛКУНӢ** علف‌مالکنی *таър.* муайян кардани ҳудуди заминҳои алафзор барои гирифтани андоз.

**АЛАФМОНАНД** علف‌مانند растаниҳои монанди алаф.

**АЛАФПОЯ** علف‌پایه пояи алаф, танаи алаф.

**АЛАФХОР** علف‌خوار *ниг.* **алафхӯр**.

**АЛАФХӮР** علف‌خور ҷонварҳое, ки алаф мехӯранд; **ҳайвонҳои алафхӯр** *муқоб.* **ҳайвонҳои гӯштхӯр**.

**АЛАФХӮРОНӢ** علف‌خورانی чаронидан, алаф додан.

**АЛАҲУШТАК** علی‌هشتک *гуфт.* номи халқии як навъ парандаи даштӣ.

**АЛБАСТӢ** البستی чизи мавҳуми баднамо *аз қабили* шайтон, ҷин; шабаҳи хавфнок.

**АЛБАТТА** *а.* البته ҳатмӣ, ҳатман, бегуфтугӯ, ба таври яқин.

**АЛБИСА** *а.* البسه *ҷ.* **либос**.

**АЛБОҚӢ** *а.* الباقی *кит.* боқимонда; бақия.

**АЛБОМ** *фр.* البام 1. дафтари расмкашӣ. 2. китоб ва ё дафтари махсуси варақаҳояш мустаҳкам, ки барои часпондани суратҳо, маркаҳо *ва г.* кор фармуда мешавад.

**АЛВАҚТ** *а.* الوقت *кит.* ҳоло, ҳозир, алҳол, имрӯз.

**АЛВИДОЪ** *а.* الوداع хайрухуш, падруд (*вақти аз ҳам ҷудо шудан гуфта мешавад*).

**АЛВОН** I *а.* الوان *ҷ.* **лавн** (рангҳо); **неъмати алвон** хӯрокиҳои гуногун ва фаровон, неъмати фаровони ҳархела.

**АЛВОН** II *а.* الوان матои якранги сурх; **алвон барин сурх шудан** суп-сурх шудан; **алвон шудани** *чизе* (*касе*) сурх шудани чизе (касе), гулгун шудани чизе (касе).

**АЛВОНПӮШ** الوانپوش сурхпӯш, матои сурхпӯш: **мизи алвонпӯш**.

**АЛВОНҶ** الوانج 1. *ниг.* **арғунчак**. 2. ҳаракатдиҳӣ, пасу пеш ҳаракат додан; дар ҳаво ин тарафу он тараф тоб хӯрдан; **алвонҷ додан** ҳой додан, бод додан, тоб додан; **алвонҷ хӯрдан** пасу пеш тоб хӯрда ҷунбидан.

**АЛВОНҶБОЗӢ** الوانجبازی ба алвонҷ нишаста ҳой рафтан.

**АЛВОНҶДИҲӢ** الوانجدهی 1. *исми амал аз* **алвонҷ додан;** дар алвонҷ шинонда ҳой додан. 2. дар ҳаво ҷунбиш дода тоб хӯрондан.

**АЛВОНҶХӮРАНДА** الوانجخورنده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **алвонҷ хӯрдан**; тобхӯранда, ларзанда, тоб хӯрда ҷунбанда. 2. суст, ноустувор, номустаҳкам.

**АЛВОНҶХӮРӢ** الوانجخوری 1. *исми амал аз* **алвонҷ хӯрдан;** дар алвонҷ (арғунчак) нишаста тоб хӯрдан. 2. дар ҳаво тоб хӯрда ҷунбидан: **алвонҷхӯрии лангари соат**.

**АЛВОНҶХӮРОН** الوانجخوران *феъли ҳол аз* **алвонҷ хӯрдан**; дар ҳолати алвонҷ хӯрдан.

**АЛГЕБРА** الگیبره (*аз алҷабр-и арабӣ*) як соҳаи илми риёзиёт, ки дар он амали бузургиҳо бештар ба воситаи ҳарфҳо ифода мегардад.

**АЛГЕБРӢ** الگیبری *мансуб ба* **алгебра**.

**АЛГОРИТМ** *лот.* الگارتم *риёз. (шакли лотинии Ал-Хоразмӣ)* маҷмӯи амали риёзӣ, ки барои ҳалли масъалае истифода мешавад.

**АЛҒАВ** *т.* الغو **:алғав-далғав** *гуфт.* ғалоғула, ҷанҷол, ғавғо, бетартибӣ.

**АЛҒАРАЗ** *а.* الغرض *ниг.* **алқисса**.

**АЛҒАШ** *т.* الغش **:алғаш-далғаш** дарҳаму барҳам, аралаш.

**АЛҒИЁС** *а.* الغیاث *кит. калимаи нидо* дод, фарёд; талаби ёрӣ.

**АЛҒОВ** *т.* الغاو *таър.* барзаговҳоро ҷуфт баста, ба навбат замин шудгор кардани ду деҳқон, ки яктогӣ барзагов доштанд; **алғов кардан** бо усули алғов замин шудгор кардан.

**АЛЕЙК** *а.* علیک *ниг.* **алайк**.

**АЛИЙЯ** *а.* علیّه *кит.* баландмартаба, олимақом.

**АЛИЛ** *а.* علیل *кит.* касал, бемор, ноҷӯр; иллатнок.

**АЛИЛӢ** علیلی беморӣ, касалӣ, ноҷӯрӣ.

**АЛИЛУЛМИЗОҶ** علیلالمزاج дорои мизоҷи бемор, мизоҷи носолим.

**АЛИМ** I *а.* الیم дарднок, дарди шиддатнок; **азоби алим** азоби сахт, дарди шиддатнок.

**АЛИМ** II *а.* علیم *кит.* олим, донишманд, доно, бохабар, огоҳ.

**АЛИМЕНТ** *лот.* المینت нафақае, ки як шахс аз рӯи қонун ба фарзандони ҷудо зиндагикунандаи худ ва ба волидайни пиронсол медиҳад, нафақапулӣ.

**АЛИФ** I *а.* الف *номи ҳарфи якуми алифбои арабиасоси тоҷикӣ* (ا), *ки дар ҳисоби абҷад адади 1-ро ифода мекунад*; **алифро калтак (таёқ) гуфтан** бесавод будан.

**АЛИФ** II *а.* الیف *кит.* ҳамдам, ҳамнишин, дӯст.

**АЛИФ** III الیف як навъ равғани растанӣ, ки дар корҳои гуногуни рангубор истифода мебаранд.

**АЛИФБО** *а.* الفبا 1. маҷмӯи ҳарфҳо, ки системаи

хати ин ё он забонро ташкил мекунанд. 2. китоби аввалини дарсӣ, ки таълими савод аз он сар мешавад; китоби суратдори синфи якум; **аз алифбо сар кардан** кореро аз ибтидояш сар кардан; ҳарфҳои алифбои ҳозираи забони тоҷикӣ, ки теъдоди онҳо 35-то аст; ҳарфҳои алифбо ғайр аз вазифаи саводомӯзӣ дар риёзиёт, ҳандаса ва дар гурӯҳбандӣ, табақабандӣ ва рақамгузорӣ низ ба кор меравинд (*мас.*, синфи якуми «А», аз нуқтаи «Б» то «Д» *ва г.*).

**АЛИФБОӢ** الفبایی *мансуб ба* **алифбо**.

**АЛИФБОНАВИС** الفبانویس 1. навомӯзе, ки ба навиштани ҳарфҳо акнун шурӯъ кардааст. 2. муаллифи китоби алифбо.

**АЛИФБОНАВИСӢ** الفبانویسی *исми амал аз* **алифбо навиштан**; навиштани ҳарфҳо.

**АЛИФБОХОНӢ** الفباخوانی хондани китоби алифбо.

**АЛИФВОР** الفوار *ниг.* **алифосо**.

**АЛИФЛОМ** الفلام пайвастаи ду ҳарфи арабии «алиф» ва «лом» (ال); **(ду) даст алифлом кардан (намудан)** бо ишорати (ду) даст ифода кардани маъние.

**АЛИФОСО** الف‌آسا монанди алиф, рост.

**АЛИФУЛҚАД** *а.* الف‌القد ростқомат, мавзунқад.

**АЛКАЛОИД** *а.-ю.* الکلائد моддаҳои органикии азотдор, ки бештар аз растаниҳо ҳосил мешаванд.

**АЛКАН** *а.* الکن кундзабон, он ки забонаш лакнат дорад, он ки вақти гап задан забонаш мегирад.

**АЛКИМИЁ** *а.* الکیمیا илми сеҳру ҷоду ба воситаи доруҳои кимиёвӣ дар асрҳои миёна.

**АЛКУЛ** الکول [*аз* **ал-куҳул**-*и арабӣ*] 1. *хим.* моеъ бо таъми тунду сӯзон, ки дар саноати пизишкӣ ва дар таҳияи машруботи алкулдор (спиртдор) ба кор меравад. 2. нӯшобаҳои омехта бо спирт.

**АЛКУЛӢ** الکولی 1. дорои алкул, нӯшобаи алкулдор 2. мӯътад ба нӯшидани алкул

**АЛҚАЗО** *а.* القضا иттифоқан, тасодуфан, ногоҳ.

**АЛҚИССА** *а.* القصه хулосаи калом, хулласи гап.

**АЛҚОБ** *а.* القاب *ҷ.* **лақаб**.

**АЛҚУНДӢ** القندی **:собуни алқундӣ** *гуфт.* қисми ками баъди шустушӯ боқимондаи собун, пасмондаи собун.

**АЛЛА** الّه таронаи модарон барои хобонидани кӯдак; **алла гуфтан** суруди алларо хондан.

**АЛЛАГӮӢ** الّه‌گویی 1. алла гуфтан. 2. суруди алла хондан.

**АЛЛАКАЙ** الّکی кайҳо, кайҳо боз, дер боз, бисёр вақт инҷониб.

**АЛЛЕГРО** *ит.* الّیگرا *мус.* суръати тез дар мусиқӣ, бо суръати тез иҷро шудани асари мусиқӣ ё қисме аз он.

**АЛЛЕРГИЯ** *ю.* الّیرگیه *тиб.* вокуниши бадан аз таъсири батакрори микробҳо ва баъзе сафедаҳои бегона, ҳассосият.

**АЛЛОМ** *а.* علام бисёр донанда, бисёр доно, олим.

**АЛЛОМА** *а.* علامه донишманди калон, олими олимон; сарвари аҳли илм.

**АЛЛОНДАН** الاندن *гуфт.* фирефтан, фанд додан, фиреб кардан.

**АЛЛОТРОПИЯ** *ю.* الاتراپیه қобилияти вуҷуд дошта тавонистани баъзе унсурҳои химиявӣ дар якчанд шакл (*мас., углерод дар шакли графит ва алмос*).

**АЛЛОТРОПӢ** الاتراپی *мансуб ба* **аллотропия**.

**АЛЛОФ** *а.* علاف *кит.* 1. алаффурӯш, коҳфурӯш. 2. касе, ки орд, гандум, ҷав ва монанди ин чизҳоро харида мефурӯшад, ҳаннот.

**АЛЛОФӢ** علافی 1. шуғли аллоф. 2. дӯкони аллоф.

**АЛЛОҲ** *а.* الله Худо; **Аллоҳу Акбар** *д.* Худо бузург аст, **Аллоҳу аҳад** Худо яктост.

**АЛМОС** الماس 1. санги маъдании қиматбаҳо, ки ҷиҳати дурахшонӣ, хушсифатӣ ва сахтӣ аз дигар сангҳои нодир болоӣ дорад. 2. *маҷ.* ҳар чизи тез ва пурҷило. 3. асбоби шишабурӣ.

**АЛМОСВОР** الماس‌وار чун алмос, мисли алмос дурахшон.

**АЛМОСГУН** الماس‌گون алмосранг, алмосмонанд: **донаҳои ашки алмосгун**.

**АЛМОСДОР** الماس‌دار дорои алмос.

**АЛМОСӢ** الماسی *мансуб ба* **алмос**; ашёи аз алмос сохта.

**АЛМОСКОРӢ** الماس‌کاری бо алмос оро додашуда: **ҳалқаи алмоскорӣ**.

**АЛМОСМОНАНД** الماس‌مانند ба алмос монанд, чун алмос.

**АЛМОСПАЙКОН** الماس‌پیکان тири пайконаш пӯлодии тез.

**АЛМОСПОРА** الماس‌پاره 1. пораи алмос. 2. ҳар чизи хурди дурахшон.

**АЛМОСРАНГ** الماس‌رنگ ба монанди алмос, ба ранги алмос, обгун.

**АЛМОСТАРОШ** الماس‌تراش 1. он ки алмос метарошад. 2. асбоб ва олати алмостарошӣ.

**АЛМОСТАРОШӢ** الماس‌تراشی 1. амал ва фаъолияти алмостарош. 2. ҷой ва коргоҳи алмостарошӣ.

**АЛО** I الا 1. ҳарранга, дуранга ва сиёҳу сафед. 2. ҳар ҳайвон ва парандаи аблақ (*аз қабили* асп, саг, акка, гов *ва ғ.*); **ало нигоҳ кардан** чашм песонда нигоҳ кардан, каҷ-каҷ нигоҳ кардан; **чашм ало кардан // ало-ало нигоҳ кардан** бо норизоӣ ва хашмгинӣ нигоҳ кардан, бо назари бад нигаристан.

**АЛО** II الا *нидо* ҳой!, эй!, *ҳангоми хитоб ё барои огоҳӣ додан ба касе гуфта мешавад*; огоҳ бош!

**АЛОБУЛО** الابلا рангоранг, песа; сиёҳу сафед; **чашм алобуло шудан** чашм беҷо шудан, тағйир ёфтани ҳолати чашм.

**АЛОВ** الاو *ниг.* **алав**.

**АЛОВБОЗӢ** الاوبازی бо алов бозӣ кардан; бо алов машқ кардан.

**АЛОВГИРАК** الاوگیرک 1. асбоби махсус барои оташгирӣ. 2. хокандоз.

**АЛОВДОН** الاودان *гуфт.* оташдон, дегдон.

**АЛОВӢ** الاوی *мансуб ба* **алов**.

**АЛОВМОН** الاومان 1. он ки алов мегиронад; оташгирон. 2. *маҷ.* шӯрандоз, ҷангандоз.

**АЛОВХОНА** الاوخانه оташхона.

**АЛОЗОЛИК** *а.* علی ذالک *кит.* бинобар ин, мувофиқ бар ҳамин, ба ҳамин қарор.

**АЛОИҚ** *а.* علائق *ҷ.* **алоқа**.

**АЛОИМ** *а.* علائم *ҷ.* **аломат**.

**АЛОӢ** الائی ало (сафеду сиёҳ) будан; **гов мирад ҳам алоии чашмаш намеравад** (*мақ.*). 2. *гуфт*; **алоӣ гуфтан** аз шиддати дард ё беморӣ ва ё девонагӣ суханҳои мафҳуму номафҳум гуфтан, ҳарзагӯӣ кардан, ҳазён гуфтан.

**АЛОҚА** *а.* علاقه 1. муносибат, иртибот, рабт; рафтуомад; додугирифт: **алоқаи бавосита, алоқаи бевосита, алоқаи ғайрирасмӣ, алоқаи зич, алоқаи махфӣ, алоқаи мустаҳкам, алоқаи расмӣ, алоқаи хешӣ; алоқа бастан** муносибат барпо кардан; **алоқа доштан** муносибат доштан, иртибот доштан; **алоқа канда шудан** (*аз ҷое ва ё касе*) қатъ шудани муносибат. 2. робитаи байни гурӯҳҳои иҷтимоӣ, робитаи давлатӣ *ва ғ.*: **алоқаи дипломатӣ**, **алоқаи иқтисодӣ, алоқаи сиёсӣ**. 3. маҷмӯи муассисаҳое, ки бо васоили техникӣ барои робита ба масофаи дур хизмат мекунанд: **вазорати алоқа, алоқаи телеграфӣ, алоқаи ҳавоӣ**.

**АЛОҚАГОҲ** علاقه‌گاه маҳалли робита, ҷои вохӯрӣ.

**АЛОҚАДОР** علاقه‌دار муносибатдор, тааллуқдор, марбут.

**АЛОҚАДОРӢ** علاقه‌داری *исми амал аз* **алоқа доштан**; алоқамандӣ, тааллуқмандӣ.

**АЛОҚАДР** علی‌قدر **:алоқадри**... ба андозаи...; **алоқадри ҳол** ба қадри имкон, мувофиқи ҳолу аҳвол, ба қадри қудрат ва тавоноӣ.

**АЛОҚАМАНД** علاقه‌مند *ниг.* **алоқадор; алоқаманд кардан** вобаста кардан: **алоқаманд кардани таълим бо истеҳсолот**.

**АЛОҚАМАНДӢ** علاقه‌مندی *ниг.* **алоқадорӣ**.

**АЛОҚАНОК** علاقه‌ناک *ниг.* **алоқадор**.

**АЛОҚАЧӢ** علاقچی 1. корманди почта, телеграф ва телефон. 2. аскари махсуси алоқаи ҳарбӣ.

**АЛОЛО** *а.* علالا *кит.* бонг, ғавғо, ғулғула, ғалоғула.

**АЛОМАТ** *а.* علامت 1. нишона, асари чизе; **сукут – аломати ризо (** *мақ.*). 2. ишора, қайди махсус дар хату китобат; **аломати савол** *грам.* аломате, ки дар охири ҷумлаҳои саволӣ гузошта мешавад. **аломати савол мондан (гузоштан);**

**аломатҳои ист;** *грам;* **аломати мусовӣ** *риёз.* аломати баробарӣ; **аломатҳои таваққуф** *аз қабили* нуқта, вергул, дунуқта, бисёрнуқта *ва г.;* **аломатҳои роҳ** нишонаҳо дар роҳҳои автомобилгард ва поезд.

**АЛОМАТГУЗОРӢ** علامت‌گذاری нишонамонӣ, нишона мондан.

**АЛОМУШАК** الامشک 1. номи ҷонварест аз оилаи мушҳо. 2. ҳар чизе, ки ба ранги ин ҷонвар бошад. 3. сафеду сиёҳ.

**АЛОНИЯ** *а.* علانیه *кит.* ошкор, рӯирост, ошкоро, ба таври аланӣ.

**АЛОҲИДА** *а.* علیحده ҷудогона; махсус, ба таври ҷудо ва хос; **алоҳида-алоҳида** ҷудо-ҷудо.

**АЛОҲОЗО** *а.* علی هذا бинобар ин, ва инчунин, ба ҳамин тариқ, ҳамин тавр, ва ғайра, ва ҳоказо.

**АЛОЧА** علاچه матое, ки аз нахи пахта ё шоҳии рах-рахи рангоранг бофта мешавад; **алочаи жандагии кӯлобӣ** як хел алочаи бонақшу нигор, ки гулҳояш чун дарбеҳ ба назар менамояд ва он пеш асосан дар вилояти Кӯлоб бофта мешуд; **алочаи ресмонии нуратоӣ** навъе аз алоча, ки дар шаҳри Нурато бофта мешуд.

**АЛОЧАБОФ** الاچه‌باف он ки алочабофӣ пешаи ӯст.

**АЛОЧАБОФӢ** الاچه‌بافی касб ва ҷои кори алочабоф: **корхонаи алочабофӣ**.

**АЛОЧАПӮШ** الاچه‌پوش он ки либоси алочагӣ дар бар дорад.

**АЛОЧАШМ** الاچشم он ки чашмони бардамида дорад, чашмало.

**АЛОЧИПОР** الاچپار *гуфт.* алобуло, хол-хол, дорои ранги сафеду сиёҳ *ва г.*

**АЛОШАҚШАҚА** الاشقشقه акка, зоғи ало.

**АЛПИНИЗМ** *лот.* الپینیزم *ниг.* **кӯҳнавардӣ**.

**АЛСАҒ** *а.* الثغ *кит.* он ки дар забонаш вақти сухан сактагӣ меояд ва ё ҳарферо ба ҷои ҳарфи дигаре талаффуз мекунад.

**АЛТ** *ит.-лот.* الت *мус.* 1. овози пасти занона ё бачагона дар сурудхонӣ. 2. асбоби мусиқии калонтар аз скрипка.

**АЛТАФ** *а.* الطف латифтар, нозуктар, нафистар.

**АЛТЕРНАТИВА** *фр.-лот.* التیرنتیوه зарурати ихтиёр кардани (хостани) яке аз ду ё якчанд имконияти мухталиф.

**АЛТЕРНАТИВӢ** التیرنتیوی *мансуб ба* **алтернатива: ба тариқи алтернативӣ**.

**АЛТОФ** *а.* الطاف *ҷ.* **лутф**; меҳрубонӣ, хайрхоҳӣ; лутфу марҳамат.

**АЛФ** *а.* الف *кит.* ҳазор.

**АЛФА** *ю.* الفه 1. номи ҳарфи аввали алифбои юнонӣ. 2. аввали ягон чиз, оғози коре.

**АЛФА-ЗАРРАҲО** الفه‌زرّها ҳастаҳои атомии гелий, ки дар таркибашон 2 протон ва 2 нейтрон доранд.

**АЛФА-КОҲИШ** الفه‌کاهش навъи коҳиши радиоактивии ҳастаи атомӣ, ки дар натиҷаи хориҷ шудани алфа-зарраҳо ба вуҷуд меояд.

**АЛФАНҶИДАН** الفنجیدن *ниг.* **алфахтан**.

**АЛФАХТАН** الفختن *кит.* андӯхтан, ҷамъ кардан, зиёд кардан.

**АЛФИРОҚ** *а.* الفراق *калимаи нидо* дар вақтҳои аз ҳам ҷудо шудан ва сӯзи ҳиҷрон гуфта мешавад.

**АЛФОЗ** *а.* الفاظ *ҷ.* **лафз** (гапҳо, ҳарфҳо); сухан; **алфози қабеҳ(а)** суханҳои аз одоб дур; суханҳои зишт ва таҳқиркунанда; **алфози китобӣ** гапҳои китобӣ, калимаҳои китобӣ; **алфози кӯчагӣ** гапҳои ҳарза, гапҳои аз одоб берун.

**АЛҲАЗАР** *а.* الحذر эҳтиёт бош!, бохабар бош!

**АЛҲАҚ** *а.* الحق ҳаққо ки…, ба ростӣ ки…, дар ҳақиқат.

**АЛҲАМД** *а.* الحمد *д.* номи сураи аввалини Қуръон, ки хониш дар мактаби динӣ аз он сар мешавад.

**АЛҲАМДУЛИЛЛОҲ** *а.* الحمدلله шукр Худоро, шукри Худо, ҳамду ситоиш барои Худованд аст.

**АЛҲОЛ** *а.* الحال акнун, ҳозир, имрӯз, ин замон, ҳоло.

**АЛҲОН** *а.* الحان *ҷ.* **лаҳн**; нағмаҳо, оҳангҳо, овозҳои мусиқӣ.

**АЛҶАБР** *а.* الجبر *кҳн.* алгебра.

**АЛЪАМОН** *а.* الامان *калимаи нидо* раҳм кунед!, мадад кунед! (*дар сахтиву мушкилӣ барои*

*ёрмандӣ, паноҳҷӯӣ ва додхоҳӣ гуфта мешавад*).

**АЛЪОН** *а.* الآن ҳозир, ҳозиракак, ҳоло, даррав, акнун, ҳамакнун; дар ин рӯзгор, ҳамин лаҳза.

**АЛЮМИН** اليومين *ниг.* **алюминий**.

**АЛЮМИНИЙ** *лот.* اليومينيى филизи сабуки мулоим ва сафеди нуқрамонанд.

**АЛЮМИНӢ** اليومينى аз алюминий сохташуда: **дегчаи алюминӣ**.

**АМАД** *а.* عمد василаи гузаштан ва боргузаронӣ аз дарё, ки аз чӯбҳои баҳамбаста ё аз чӯбҳою хикҳои дамкарда иборат аст, сал; **амади саночӣ** амади аз хикҳо сохташуда.

**АМАДРОН** عمدران барандаи амад, салчӣ.

**АМАДЧӢ** عمدچى *ниг.* **амадрон**.

**АМАК** عمک 1. бародари падар, аму. 2. *гуфт.* аз рӯи ҳурмату эҳтиром ба мардони аз худ калонтар гуфта мешавад.

**АМАКБАЧА** عمک‌بچه писари амак; фарзанди амак.

**АМАКБОБО** عمک‌بابا бародари падаркалон, амаки падар.

**АМАКЗОДА** عمک‌زاده амакбача.

**АМАКӢ** عمکى *ниг.* **амак**.

**АМАКХОНД** عمک‌خواند шахси ба сифати амак қабулшуда, шахси амакхонда.

**АМАЛ** *а.* عمل 1. кор, меҳнат, фаъолияти меҳнатӣ. 2. вазифа, мансаб, мартаба. 3. таъсир, асар; **амали дору** таъсири дору, фоидаи дору. 4. сабзиш; нашъунамо; **нағз амал кардан** тез сабзидан, дар нашъунамо шудан. 5. амалия, таҷриба; **илму амал** назарияю амалия; **дар амал** дар воқеъ, дар ҳақиқат, ҳақиқатан ҳам; **ба амал овардан** дар ҳаёт татбиқ кардан, иҷро кардани амале, коре; **дар амал нишон додан** дар ҳақиқати ҳаёт нишон додан, амалан собит кардан; **ба гуфт(а)и** *касе* **амал кардан** мувофиқи нишондод ва ақидаи касе кор кардан; **дар (ба) амал татбиқ кардани (намудани)** *чизе* амалан иҷро кардан, дар таҷриба нишон додан.

**АМАЛАН** *а.* عملاً ҳақиқатан, дар ҳақиқат, дар амал, воқеан.

**АМАЛДОР** عمل‌دار мансабдор, маъмури давлат, соҳибмансаб.

**АМАЛДОРӢ** عمل‌دارى мансабдорӣ, соҳибмансабӣ.

**АМАЛИЁТ** عمليات фаъолият, ҳаракат; иҷрои кор: **амалиёти ҳарбӣ, амалиёти ҷарроҳӣ**.

**АМАЛИЯ** *а.* عمليه *ниг.* **амалиёт**; *муқоб.* **назария**.

**АМАЛӢ** عملى 1. *мансуб ба* **амал**; ҳақиқӣ, воқеӣ, мушаххас: **чораҳои амалӣ**. 2. таҷрибавӣ, корӣ, вобастаи амал, татбиқӣ; *муқоб.* **назариявӣ**: **корҳои амалӣ, фанҳои амалӣ, фаъолияти амалӣ**.

**АМАЛКАРД** عمل‌کرد 1. амал. 2. вокуниш, аксуламал. 3. ҳосил ва натиҷаи кор. 4. фаъолият

**АМАЛПАРАСТ** عمل‌پرست мансабпараст, мансабдӯст.

**АМАЛПАРАСТӢ** عمل‌پرستى мансабдӯстӣ, ҷоҳу мансабпарастӣ.

**АМАЛФАРМО** عمل‌فرما корфармо, саркор; роҳнамо.

**АМАЛХОНА** عمل‌خانه маҳал ва ҷои амалдор, ҳоким ё коргузори ҳукуматӣ, девонхона.

**АМБУЛАТОРИЯ** *лот.* امبلتاريه *ниг.* **дармонгоҳ**.

**АМБУЛАТОРӢ** امبلتارى *мансуб ба* **амбулатория: табобати амбулаторӣ**.

**АМВОЛ** *а.* اموال *ҷ.* **мол**; **амволу ашё** молу чиз, чизу чора, колои хона.

**АМВОҶ** *а.* امواج *ҷ.* **мавҷ**.

**АМВОҶЗАНОН** امواج‌زنان *ниг.* **мавҷзанон**.

**АМД** *а.* عمد *кит.* ният, қасд, мақсад.

**АМДАН** *а.* عمداً қасдан, бо нияти махсус.

**АМЕРКОН//АМЕРКОНӢ** اميركان//اميركانى [*аслаш* **америкоӣ**] *гуфт.* 1. *мансуб ба* **Америка**. 2. локзада, аз чарми локӣ: **мӯзаи амеркон, кафши амерконӣ**.

**АМЁБА** *лот.* اميابه *зоол.* як навъ ҷонвари якҳуҷайрагӣ, ки шакли муқаррарию муайяне надорад.

**АМЗИҶА** *а.* امزجه *ҷ.* **мизоҷ**.

**АМЗОДА** عم‌زاده амакзода, писари амак.

**АМИД** *а.* عميد сардори бузург, пешвои қадим.

**АМИҚ** *а.* عمیق чуқур, жарф.

**АМИҚӢ** عمیقی чуқурӣ, амиқ будан.

**АМИҚУЛФИКР** *а.* عمیق‌الفکر соҳиби тасаввуроти пурра, дорои андешаҳои ҳаматарафа ва фикри расо.

**АМИМ** *а.* عمیم бар ҳама шомил, фарогиранда, умумӣ; фаровон.

**АМИН** *а.* امین 1. эътимоднок, одами ростқор; ростқавл, мӯътамад; **амин будан** бовар доштан, мутмаин будан. 2. *таър.* сардори ноҳия ва ё қишлоқ дар хонигарии Бухоро. 3. *таър.* маъмури андозгири бозор.

**АМИНОКИСЛОТА** *лот.* اميناکيسلاته кислотаи органикӣ, ки унсури асосии сохти сафедаҳои наботот ва ҳайвонот аст.

**АМИНОНА** امینانه *таър.* андозе, ки амин (*асосан аз савдои бозор*) мегирифт.

**АМИР** *а.* امیر 1. амрдиҳанда, фармондиҳанда; ҳукмраво. 2. *таър.* лақаби ҳукмронони Осиёи Миёна ва Афғонистон.

**АМИРЗОДА** امیرزاده фарзанди амир; валиаҳди амир.

**АМИРӢ** امیری 1. *мансуб ба* **амир**. 2. аморат, мансаби амир. 3. номи яке аз навъҳои харбуза ва ангур.

**АМИРОХУР** امیرآخور *ниг.* **мирохур**.

**АМИРУЛБАҲР** *а.* امیرالبحر *кит., ниг.* **адмирал**.

**АМИРУЛМӮЪМИНИН** *а.* امیرالمؤمنین *таър.* лақабе, ки ба халифаҳо ва бисёр подшоҳони Шарқи исломӣ дода мешуд.

**АМИРУЛҲУҶҶОБ** *а.* امیرالحجاب *таър.* сардори ҳоҷибҳо, сардори дарбонҳо.

**АМИРУШШУАРО** *а.* امیرالشعرا *таър.* маликушшуаро, сардори шоирони дарбор.

**АМИРШИНОС** امیرشناس касе, ки бо амир шиносоӣ ва ба дарбори ӯ рафтуомад дорад.

**АМЛАС** *а.* املس *кит.* ҳамвор, суфта; бепастию баландӣ.

**АМЛАҲ** *а.* املح малеҳтар; бомалоҳат, намакин, бонамак.

**АМЛАҲУШШУАРО** *а.* املح‌الشعرا шоири малеҳсухан, ширинсухан, ширингуфтор, беҳтарини суханварон.

**АМЛОК** *а.* املاک *ҷ.* **мулк** (мулкҳо, дороиҳо, сарватҳо); **амлоку амвол** молу мулк, доройӣ, чизу чора, сомони хона; **амлоку ускуна** хонаю ҳавлӣ, мулки ғайриманқула; **замини амлок** *таър.* мулки подшоҳӣ; замине, ки аз тарафи амирону подшоҳон ба ивази хизмати ҳарбӣ ба феодалҳо дода мешуд; *муқ.* **иқтоъ**.

**АМЛОКДОР** املاک‌دار *таър.* 1. соҳиби замин, заминдори калон. 2. мансабдори андозгиранда аз амлок дар аморати Бухоро.

**АМЛОКДОРХОНА** املاک‌دارخانه *таър.* идораи амлокдор.

**АММ** *а.* عم *ниг.* **амак**.

**АММА** عمّه хоҳари падар (*хоҳ аз падар калон бошад, хоҳ хурд*).

**АММАБАЧА** عمّه‌بچه писари амма, фарзанди амма.

**АММИАК** *ю.* امّیئک гази берангу бадбӯ, ки аз омехтаи азоту гидроген ҳосил мешавад.

**АММО** امّا *пайвандаки хилофӣ* лекин, вале; бо вуҷуди ин, бо вуҷуди он.

**АММОМА** *а.* عمّامه салла, дастор.

**АММОНАЛ** *лот.* امّانل омехтаи моддаҳои таркандаи гурӯҳи аммиакӣ - селитрӣ, ки барои таркондани теппаҳо, шикастани сангҳои калон истифода мешавад.

**АММОНИЙ** *лот.* امّانیی *хим.* моддаи таркибии намакҳои гуногун, ки дар техника ва кишоварзӣ истифода мешавад.

**АММОНИТ** *лот.* امّانیت *хим.* омехтаи таркандаи аммиаки селитрӣ, ки нитротаркибҳо ҷузъи ҳатмии он мебошанд.

**АММОР** *а.* امّار *кит.* бисёр амрдиҳанда, сахт ҳукмкунанда, амркунанда, фармоянда.

**АММОРА** *а.* امّاره *муаннаси* **аммор**; **нафси аммора** нафси барангезанда ба бадӣ; *муқоб.* **нафси хайир**.

**АММОФОС** *лот.* عمّافاس *хим.* нурии мураккаб, ки хока ва сафед мешавад.

**АМН** *а.* امن амонӣ, тинҷӣ, бехатарӣ, осоиштагӣ: **амну амон**.

**АМНИЯТ** *а.* امنیت осоиштагӣ, оромӣ, тинҷӣ, бехавфӣ, бехатарӣ: **сулҳу амният**.

**АМНИЯТӢ** امنیتی *мансуб ба* **амният: нерӯҳои амниятӣ**.

**АМНИЯТХОҲ** امنیت‌خواه сулҳдӯст, он ки тарафдори сулҳу амонӣ аст.

**АМНИЯТҶӮЙ** امنیت‌جوی сулҳҷӯй, амниятпарвар.

**АМНОБОД** امن‌آباد маҳалли осоишӣ ва фароғату ободӣ.

**АМО** *а.* عما 1. кӯрӣ, нобиноӣ. 2. *маҷ.* гумроҳӣ.

**АМОКИН** *а.* اماکن *ҷ.* **макон**.

**АМОН** امان 1. тинҷӣ, осоиш, эминӣ, бехавфӣ; **амну амон** тинҷию осоиштагӣ. 2. зинҳор, паноҳ, наҷот; **роҳи амон** роҳи халосӣ, роҳи наҷот, роҳи гурез ба ҷои бехавф; **хати амон** ҳуҷҷати бахшоиши гуноҳ, афвнома; **амон бурдан** паноҳ бурдан (*ба ҷое*); **амон додан** ором гузоштан, тинҷ гузоштан; бахшидан, афв кардан; **амон ёфтан** наҷот ёфтан, халосӣ ёфтан; **амон надодан** раҳо накардан, ором нагузоштан. **амон талабидан // амон хостан** зинҳор хостан, паноҳ талабидан; афв пурсидан.

**АМОНАТ** *а.* امانت 1. он чи ба касе месупоранд, то онро нигаҳдорӣ намояд ё онро ба дигаре бирасонад. 2. амин будан; ростӣ, дурусткорӣ; *муқоб.* **хиёнат**; чизи барои нигаҳдорӣ муваққатан ба касе супурдашуда; **амонат гирифтан** муваққатан гирифтан; ◊ **амонатро хиёнат кардан (намудан)** боварии касеро ба ҷо наовардан, ба муқобили боварии касе рафтор кардан.

**АМОНАТГУЗОР** امانت‌گذار он ки чизи (пасандози) худро ба амонат мегузорад.

**АМОНАТГУЗОРӢ** امانت‌گذاری пулу чизи худро ба амонат гузоштан; **бонки амонатгузорӣ** муассисаи коғазҳои махсуси давлатӣ, ки пулу коғазҳои қиматдори аҳолиро барои нигоҳ доштан қабул мекунад.

**АМОНАТДОР** امانت‌دار он ки амонатеро муҳофизат мекунад ва нигоҳ медорад.

**АМОНАТӢ** امانتی он ки ба шахси амин ба амонат супурда мешавад, ҳар он чи, ки муваққатан ба касе дода мешавад.

**АМОНАТКАССА** امانت‌کسّه *кҳн.* кассаи амонатгузорӣ, ки ҳоло ба бахшҳои бонки амонатгузорӣ табдили ном кардааст.

**АМОНАТНИГОҲДОР** امانت‌نگاه‌دار он ки амонаташро нигоҳ медорад; касе, ки амонат ба ӯ дода шудааст.

**АМОНАТФУРӮШ** امانت‌فروش он ки чиз ё колоро барои фурӯш ба амонат мегирад.

**АМОНАТФУРӮШӢ** امانت‌فروشی 1. касб ва шуғли амонатфурӯш. 2. ҷой ва макone, ки дар он молу чизҳо барои фурӯш ба амонат гузошта мешавад.

**АМОНГОҲ** امان‌گاه ҷои бехатар; паноҳгоҳ.

**АМОНӢ** امانی оромӣ, тинҷӣ, осоиштагӣ, сулҳ, бехатарӣ; **амонию арзонӣ** серию пурӣ, тинҷию осудаҳолӣ; **вақти амонӣ** замони амну амонӣ; вақти тинҷию осудагӣ.

**АМОННОМА** امان‌نامه нома ва ё ҳукмномае, ки барои эмин нигоҳ дошта шудани касе ба дасти ӯ дода мешавад.

**АМОНОТ** *а.* امانات 1. *ҷ.* **амонат**. 2. навъи хати кӯфӣ, ки дар навиштани ҳукму сана ва ҳуҷҷатҳо ба кор мерафт (хушнависӣ).

**АМОНПУЛӢ** امان‌پولی *таър.* пули товони ҷанг, тазминоти ҳарбӣ.

**АМОРАТ** *а.* امارت 1. ҳукумати амирӣ; тарзи ҳукмронии амир. 2. амирӣ, мақоми амир.

**АМОРАТПАНОҲ** امارت‌پناه *таър.* яке аз лақабҳои амир ва ё вазири калони ӯ.

**АМОРИДОР** عماری‌دار *ниг.* **аморикаш**.

**АМОРИКАШ** عماری‌کش шутуркаше (ё филроне), ки бо аморӣ кирокашӣ мекунад, кирокаши аморӣ; барандаи маҳди маҳмил ё тахти равон.

**АМОРӢ** عماری тахти равон ё каҷоваи одамнишин, ки бар болои уштур ва ё фил баста, сафар мекарданд, ҳавдаҷ, иморӣ.

**АМОРТИЗАТОР** *фр.* امارتزتار қисми (абзори) махсус дар автомобил, ҳавопаймо *ва г.,* ки ҳангоми ҳаракат шиддати таконро паст мекунад.

**АМОРТИЗАТСИОНӢ** امارتزتسیانی *мансуб ба* **амортизатсия**.

**АМОРТИЗАТСИЯ** *лот.* امارتزتسیه 1. рафта-рафта ба сабаби кӯҳнашавӣ арзиши худро кам кардани мошина, асбобу анҷом ва хонаву иморат, истеҳлок. 2. *тех.* суст ва нарм

кардани шиддати зарба.

**АМОЧ** اماج *ниг.* **омоч**.

**АМПЕР** *фр.* امپیر *физ.* воҳиди қувваи ҷараёни барқ (аз номи физики машҳури франсавӣ Ампер (1775-1836) гирифта шудааст).

**АМПЕРМЕТР** *ю.* امپیرمیتر *физ.* асбоби махсус, ки қувваи ҷараёни барқро чен мекунад.

**АМПЛИТУДА** *лот.* امپلیتوده *физ.* навасон, шиддати навасон, вусъати лаппиш (*мас., майлони ҳаракати раққосак*).

**АМПУЛА** *лот.* امپوله *тиб.* шишачаи сарбастаи доруҳои моеъ, найча.

**АМПУТАТСИЯ** *лот.* امپوتتسیه *тиб.* бо амали ҷарроҳӣ бурида партофтани узви бадани инсон (*даст, по*).

**АМР** *а.* امر 1. ҳукм, фармон, дастур, фармоиш; **амр кардан (фармудан)** фармон додан. 2. кор; ҳодиса *ва г.;* **амри маҳол // амри муҳол** кори басе душвор, чизи ғайри мумкин, кори ношуданӣ; **амри хайр** а) кори нағз; б) *киноя аз* тӯй; **амру наҳй** *д.* фармонҳо ва қонуну қоидаҳои динӣ (*ҷоиз ва ноҷоиз*); **амри маъруф** таблиғи корҳои нек дар шариат.

**АМРАД** *а.* امرد 1. навҷавоне, ки ҳанӯз риш наборовардааст. 2. навҷавоне, ки мавриди бачабозӣ қарор гирифтааст.

**АМРАДБОЗӢ** امردبازی бачабозӣ.

**АМРБАР** امربر хидматгор, навкар, фармонбардор.

**АМРДИҲАНДА** امردهنده фармондеҳ, дастурдеҳ, фармояндаи коре.

**АМРДИҲӢ** امردهی фармондеҳӣ, фармонфармоӣ, ҳукмфармоӣ.

**АМРӢ** امری *мансуб ба* **амр**; **сиғаи амрӣ** *ниг.* **сиға**.

**АМРКУНАНДА** امرکننده *ниг.* **амрдиҳанда**.

**АМРОЗ** *а.* امراض *ҷ.* **мараз** (касалиҳо, дардҳо).

**АМРУД** امرود як навъи нок, муруд.

**АМРУДБУН** امرودبن *кит.* дарахти амруд.

**АМРХАТ** امرخط ҳуҷҷати расмии мазмуни фармон, амр ё супоришдошта (*мас., барои соҳиби хона шудан, барои кофтукови хона, барои ҳабс кардан ва г.*)

**АМСОЛ** I *а.* امثال *ҷ.* **масал**.

**АМСОЛ** II *а.* امثال *ҷ.* **мисл**.

**АМТИА** *а.* امتعه *ҷ.* **матоъ**.

**АМУД** *а.* عمود 1. *риёз.* хате, ки бо хати дигар кунҷи навад дараҷа месозад. 2. *риёз.* хате, ки бо тамоми хатҳои як саҳифа кунҷи навад дараҷа месозад. 3. хати мустақим, хати рост. 4. *кит.* сутуни хайма, хона ва биноҳои дигар. 5. *кит.* гурз, кӯпол (*олати ҷанг*).

**АМУДАН** *а.* عموداً ба тарзи амудӣ.

**АМУДӢ** عمودی 1. *мансуб ба* **амуд**; дорои ҳолати амуд. 2. рост истода, мустақим.

**АМФИБИЯ** *лот.* امفیبیه 1. ҳайвоноти сутунмӯҳрадоре, ки ҳам дар об ва ҳам дар хушкӣ зиндагӣ мекунанд (*монанди сангпушт, қурбоққа ва г.*) обхокӣ. 2. навъи ҳавопаймо, танк ва баъзе мошинҳо, ки ҳам дар хушкӣ ва ҳам дар об ҳаракат карда метавонад: **ҳавопаймои амфибия, танки амфибия**.

**АМФИТЕАТР** *ю.* امفتأتر 1. *таър.* дар Рими қадим тамошогаҳи болокушодаи нишастгоҳаш гирда ё нимдоираи зина-зина. 2. қатори курсиҳои толори театрҳо аз портер ақибтар.

**АНА** انه *ишораҷонишин* инак, ин аст, мана: **ана он сӯй, ана он ҷо, ана он тараф, ана аз ҳамин сабаб, ана ин тавр, ана гап!, ана халос!, ана-мана; ана-мана нагуфта** *гуфт.* дар андак вақт, дар фурсати ниҳоят кам.

**АНАБАЗИС** *ю.* انبزیس *биол.* як навъ растании заҳрдор, ки аз он барои дафъи ҳашароти зараррасон дору месозанд.

**АНАБИОЗ** *ю.* انبئاز *биол.* қатъи ҳаёти ҳуҷайраҳои зинда дар шароити номувофиқ ва барқарор гаштани ҳаёти онҳо баробари пайдо шудани шароити мувофиқ.

**АНАЛИЗАТОР** *ю.* انلیزتار 1. *физ.* асбоби оптикии санҷандаи қутби рӯшноӣ. 2. узвҳои одам ва ҳайвонҳои инкишофёфта, ки қобилияти таҳлил кардани таъсироти беруна ва дохилиро доранд.

**АНАЛИТИКӢ** انلیتیکی таҳлилӣ; қиёсӣ; **забонҳои аналитикӣ** забонҳое, ки дар онҳо муносибати байни калимаҳо ба воситаҳои унсурҳои ёрирасон ба амал меояд.

**АНАЛҲАҚ** *а.* اناالحق *таър.* «ман ҳақиқат ҳастам, ман худо ҳастам» (*сухани Ҳусайн ибни Мансури Ҳаллоҷ, ки бо игвои муллоҳо ӯро барои*

*даъвои худоӣ карданаш ба дор кашида буданд*).

**АНАНАС** *ю.* انس *бот.* 1. як навъ растании тропикӣ, ки меваи калони ширини сершира медиҳад. 2. меваи ин дарахт.

**АНАРХИЗМ** *ю.* انرخیزم ҷараёни сиёсии майдабуржуазӣ, ки нишонаи аслии он инкори ҳама гуна давлату ҳукумат аст; бесарӣ, худсарӣ, бесомонӣ, ҳарҷу марҷ.

**АНАРХИСТ** *ю.* انرخست пайрави ҷараёни анархизм.

**АНАРХИСТӢ** انرخستی *мансуб ба* **анархизм**.

**АНАРХИЯ** *ю.* انرخیه бедавлатӣ, беҳукуматӣ, ҳарҷу марҷ, бетартибӣ, бесарусомонӣ (*дар системаи давлатдорӣ*).

**АНАРХОСИНДИКАЛИЗМ** *ю.* انرخاسیندکلیزم *с.* ҷараёне дар ҳаракати коргарӣ, ки бе мубориза сиёсӣ, танҳо бо фаъолияти иттифоқҳои касаба аз капитализм халос шуданро тарғиб мекунад.

**АНАТОМ** *ю.* انتام мутахассис ва олими анатомия.

**АНАТОМИЯ** *ю.* انتامیه *тиб.* илми ташреҳ, илм дар бораи сохт ва инкишофи бадан: **анатомияи одам, анатомияи ҳайвонот, анатомияи растанӣ**.

**АНАТОМӢ** انتامی *мансуб ба* **анатомия**.

**АНАХРОНИЗМ** *ю.* انخرانیزم 1. иштибоҳ дар нисбат додани воқеаҳои таърихии як давр ба даври дигар (*монанди қасам хӯрдани Искандар ба салиб, дар сурате, ки Искандар ним аср пеш аз Исо ба дунё омадааст*); дурӯғи таърихӣ. 2. урфу одатҳои замони кӯҳна, ки ба замони нав мувофиқ намеоянд.

**АНБА** *а.* عنبه *бот.* як навъ дарахти мевадори минтақаи ҳорра, мева.

**АНБАР//АМБАР** *а.* عنبر//عمبر моддаи муммонанди хокистарранг, ки аз меъдаи моҳии анбар (кашалот) гирифта мешавад ва хеле хушбӯй буда, дар саноати атриёт истифода мешавад.

**АНБАРАФШОН** عنبرافشان муаттар, хушбӯй.

**АНБАРБЕЗ** عنبربیز *ниг.* **анбарафшон: гесӯи анбарбез**.

**АНБАРБОР** عنبربار *ниг.* **анбарафшон**.

**АНБАРБОРИС** عنبرباریس як навъ меваи буттаи кӯҳӣ, зирк.

**АНБАРБӮ(Й)** عنبربو(ی) *ниг.* **анбарафшон**.

**АНБАРГА** عنبرگه *ниг.* **анбарина**.

**АНБАРЗО(Й)** عنبرزا(ی) гови анбарзой, гови баҳрие, ки анбар аз он тавлид мeёбад.

**АНБАРИН** عنبرین анбарбӯ, мисли анбар хушбӯй; **насими анбарин**.

**АНБАРИНА** عنبرینه 1. хушбӯие, ки аз мушку уду анбар месозанд. 2. асбоби зинати занон, ки онро аз анбар пур карда ба гардан мевезанд, анбарга.

**АНБАРИНГЕСӮ(Й)** عنبرین‌گیسو(ی) анбармӯ, анбарзулф, муаттаргесӯ.

**АНБАРИНДОР** عنبرین‌دار дорандаи анбарин, шахсе, ки анбарин дорад.

**АНБАРИНМӮ(Й)** عنبرین‌مو(ی) 1. муаттармӯй. 2. *киноя аз* маҳбуба.

**АНБАРӢ** عنبری *ниг.* **анбарин**.

**АНБАРМОҲӢ** عنبرماهی моҳии анбар (кашалот), моҳие, ки аз меъдаи он моддаи муаттари тиранг гирифта мешавад ва он дар саноати атриёт мавриди истифода қарор мегирад.

**АНБАРМӮЙ** عنبرموی *ниг.* **анбаринмӯ(й)**.

**АНБАРНИСОР** عنبرنثار анбарбор, атрпош.

**АНБАРОГИН** عنبرآگین 1. пур аз анбар. 2. *маҷ.* бағоят хушбӯй.

**АНБАРОИН** عنبرآئین *кит.* анбармонанд, сиёҳ ва хушбӯй.

**АНБАРОЛУД** عنبرآلود *ниг.* **анбаромез**.

**АНБАРОМЕЗ** عنبرآمیز омехта ба анбар, хушбӯ, атрнок, муаттар.

**АНБАРОСО** عنبرآسا 1. монанди анбар, анбарсон. 2. *маҷ.* хушбӯй.

**АНБАРПОШ** عنبرپاش пошандаи хушбӯӣ, анбарфишон.

**АНБАРСИРИШТ** عنبرسرشت 1. бо анбар сиришта. 2. *маҷ.* ниҳоят хушбӯ; **абоҳои анбарсиришт** таомҳои лазизи хуштаъм ва хушбӯй.

**АНБАРСИРИШТА** عنبرسرشته *ниг.* **анбарсиришт**.

**АНБАРСО** عنبرسا 1. соядаи анбар, омехта бо анбар. 2. *маҷ.* муаттар, хушбӯй: **зулфи анбарсо**.

**АНБАРСӮЗ** عنبرسوز 1. сӯзонандаи анбар. 2. *маҷ.* муаттар ва муаттаркунанда, хушбӯ ва хушбӯкунанда.

**АНБАРФИШОН** عنبرفشان *ниг.* **анбарафшон**.

**АНБАРФУРӮШ** عنبرفروش фурӯшандаи анбар ва маводи хушбӯй, атрфурӯш.

**АНБАРШИКАН** عنبرشکن 1. бартар аз анбар. 2. *маҷ.* бениҳоят хушбӯй.

**АНБАСТА** *кит.* انبسته ғализ, сахт; ◊ **хуни анбаста** қатраҳои ғализи хунин.

**АНБИЁ** *а.* انبیا пайғамбарон, *ҷ.* **набӣ**.

**АНБИҚ** *а.* انبیق олате, ки ҷисмҳои моеъро ба қатраҳо бармегардонад.

**анбоз** انباز *асоси замони ҳозираи феъли* **анбоштан**.

**АНБОЗ** انباز 1. шарик, рафиқ, ҳамдаму ҳамроз; ҳамроҳ. 2. *маҷ.* ҳамто, монанд, назир, мисл.

**АНБОЗӢ** انبازی шарикӣ, ширкат; ҳамроҳӣ; ҳамдастӣ, ҳамкорӣ.

**АНБОН** انبان халтачаи чармини сафарӣ, саноч, кӯлвор.

**АНБОНА** انبانه *ниг.* **анбон**.

**АНБОНЧА** انبانچه анбони хурд.

**АНБОР** انبار ҷои анбоштан ва нигаҳдории молу ашё, ғалладона *ва ғ.;* **анбор-анбор** бисёр, хеле фаровон; **аз анбори холӣ сад ман шолӣ** (*зарб.*); ваъдаи бисёри хушку холӣ; **анбор кардан (намудан)** ғун кардан, ҷамъ кардан, захира намудан.

**АНБОРБОН** انباربان нигаҳбони анбор, анбордор.

**АНБОРДОР** انباردار 1. шахси масъули анбор, мудири анбор. 2. *таър.* ҳанноте, ки ғалла ва озуқаи дигарро бо нияти гарон фурӯхтан харида захира мекунад.

**АНБОРДОРӢ** انبارداری 1. амал ва шуғли анбордор. 2. ҳазинаҳои нигаҳдории колоҳо дар анбор, ки аз соҳиб ё харидори коло дарёфт мешавад.

**АНБОРЗАДА** انبارزده чизи хеле зиёд дар анбор монда (*мас., лӯбиё, гандум ва ғ.*).

**АНБОРИДАН** انباریدن *ниг.* **анбоштан**.

**АНБОРӢ** انباری 1. *марбут ё мансуб ба* **анбор**. 2. нигаҳдоришуда ё қобили нигаҳдорӣ дар анбор.

**АНБОРКУНӢ** انبارکنی *исми амал аз* **анбор кардан**; ҷамъ кардани молу ғалла дар анбор.

**АНБОРХОНА** انبارخانه бинои анбор, ҷое, ки ғаллаю дона ва дигар молу ашё ҷамъ оварда, нигоҳ дошта мешавад.

**АНБОРЧӢ** انبارچی мудири анбор, анбордор.

**АНБОШТА** انباشته *сифати феълии замони гузашта аз* **анбоштан; анбошта гаштан** пур гаштан.

**АНБОШТАН** انباشتن пур кардан; ғун кардан, ҷамъ намудан; захира кардан.

**АНБУЗАН//АНБУДАН** انبوذن//انبودن 1. *фалс.* моддаи аввалӣ, ки ҳама чиз аз он таркиб ёфтааст, офариниш. 2. *ниг.* **анбоштан**.

**АНБУР//АНБӮР** انبر//انبور 1. абзори оҳании душоха барои гирифтани оташ *ва ғ.* 2. олати мехкашӣ ва симпечонии дуредгарону челонгарон; **анбӯри кафшерӣ ё ҷӯшкорӣ** анбӯре, ки электроди ҷӯшкориро бо он мегиранд; **анбӯри қалоғӣ** абзори дастӣ бо ду дастаи саркаҷ ва нӯлҳои мувозӣ ва қобили танзим дар чанд ҳолат; **анбӯри қандгирӣ** анбӯр барои гирифтани қурси қанд; **анбӯри қуфлӣ** анбӯре, ки паҳнии фуки он бо печ танзим мешавад.

**АНБУРАК** انبرک анбури хурди кӯчак.

**АНБӮҲ** انبوه 1. бисёр, зиёд, пур, мамлӯ; **анбӯҳи мардум** зиёдии мардум, издиҳом. 2. зич, ҷафс: **дарахтони анбӯҳ; анбӯҳ-анбӯҳ** тӯб-тӯб; дастадаста; бисёр-бисёр.

**АНБӮҲӢ** انبوهی зичӣ, ғафсӣ, ғулигӣ, бисёрӣ: **анбӯҳии беша**.

**АНВАР** *а.* انور равшантар, нуронитар; **моҳи анвар** моҳи нурафшон, моҳи мунаввар; **субҳи анвар** субҳи пурнур, субҳи босафо.

**АНВОР** *а.* انوار *ҷ.* **нур; нашри анвор** нурпошӣ, нурборӣ; зиёбахшӣ.

**АНВОРАФШОН** انوارافشان *ниг.* **нурафшон**.

**АНВОЪ** *а.* انواع *ҷ.* **навъ**.

**АНГ** I انگ *кӯҳн.* қубурҳои сафолин, облӯлаҳо; гузаргоҳи зеризаминии об.

**АНГ** II انگ *кӯҳн.* нишон, тамға (*болои молҳои тиҷоратӣ*).

**АНГАБИН** انگبین *ниг.* **ангубин**.

**АНГАК** انگک *ниг.* **ангат**.

**АНГАЛ** انگل *зоол.* ҷондоре, ки дар сатҳи пӯст ё даруни бадани ҷонвари дигаре зиндагӣ мекунад ва аз ҳисоби он ғизо гирифта инкишоф меёбад, паразит.

**АНГАЛА** انگله *ниг.* **ангула**.

**АНГАЛЮН** *ю.* انگلیون 1. китоби Инҷил. 2. порчаи абрешимии рангоранг, дар гузашта масеҳиёни Машриқзамин Инҷилро дар лифофаи абрешимии рангоранг мепечониданд, ки аз ин рӯ маҷозан Инҷилро низ ангалгоҳ номидаанд. 3. номи китоби Монии наққош.

**АНГАР** *фр.* انگر ҷойгоҳи рӯйпӯшида барои ист ва таъмири ҳавопаймоҳо.

**АНГАТ** انگت *бот.* як навъ буттаи хорноки меваааш хурди турунҷиранг, ки бештар дар кӯҳистон мерӯяд ва шарбату равғанаш дар тиб истифода мешавад.

**АНГАТЗОР** انگتزار ҷои бисёр рӯидани ангат, ҷангали ангат.

**АНГАФ** انگف сӯрохӣ, тарқиш, ҷои кафидаи девор; рахҳои қабатҳои хишти девор.

**АНГАШБА** انگشبه *кит.* деҳқони молдор, деҳқони некӯаҳвол, ки бисёр коргар дорад.

**ангез** انگیز 1. *асоси замони ҳозира аз* **ангехтан**. 2. *ҷузъи пасини калимаҳои мураккаб ба маънои* бавуҷудоранда: **ҳайратангез, даҳшатангез, шӯрангез**…

**АНГЕЗ** انگیز қасд, оҳанг; **ангез кардан** қасд кардан; ҳамла кардан.

**АНГЕЗА** انگیزه сабаб, боиси коре.

**АНГЕЗАНДА** انگیزنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **ангехтан**; таҳриккунанда, ба ҳаракат андозанда.

**АНГЕЗИДАН** انگیزیدن *ниг.* **ангехтан**.

**АНГЕЗИШ** انگیزش 1. *биол.* барангехтан, барангехта шудан. 2. ҳаракат, ҷунбиш, тохту тоз. 3. растохез, қиёмат.

**АНГЕХТА** انگیخته *сифати феълии замони гузашта аз* **ангехтан**; шӯрида, бархеста, барҷаста.

**АНГЕЗОН** انگیزان шӯълавар, ангезонида.

**АНГЕЗОНИДАН** انگیزانیدن *шакли бавоситаи* **ангехтан**; ба воситаи чизе ангехтан,

**АНГЕХТАН** انگیختن аз ҷо ҳаракат додан; ба ҳаяҷон овардан, шӯрондан, бархезондан; *муқ.* **барангехтан**.

**АНГИДРИД** *ю.* انگیدرد *хим.* пайвастаи ягон унсур бо оксиген.

**АНГИНА** *лот.* انگینه *тиб.* илтиҳоби қабати луобии ҳалқ, дарди гулӯ.

**АНГИШТ** انگشت нимсӯхтаи чӯб, лахчаи хомӯшкардаи сиёҳ, ки бо мақсади чун сӯзишворӣ истифода бурдан таҳия мекунанд, зуғол; ангиштсанг.

**АНГИШТБАРОРӢ** انگشت‌براری *ниг.* **ангиштканӣ**.

**АНГИШТВОР** انگشت‌وار мисли ангишт, ангиштмонанд.

**АНГИШТГАР** انگشت‌گر он ки ҳезумро сӯзонда ангишт тайёр мекунад: **кӯраи ангиштгар**.

**АНГИШТКАН** انگشت‌کن он ки аз маъдан ангишт меканад, коргари кони ангишт.

**АНГИШТКАНӢ** انگشت‌کنی истихроҷи ангишт, ангиштбарорӣ; шуғли ангиштткан.

**АНГИШТОЛ** انگشتال *кит.* касал, бемор, дардманд.

**АНГИШТПОРА** انگشت‌پاره пораи ангишт, ангиштпарча.

**АНГИШТПУЛӢ** انگشت‌پولی *кӯҳн.* маблағе, ки шогирдон барои хароҷоти сӯзишворӣ медоданд, ҳезумпулӣ.

**АНГИШТСАНГ** انگشت‌سنگ зуғолсанг, сӯзишвории маъданӣ, ки аз кон меканaнд.

**АНГИШТФУРӮШ** انگشت‌فروش фурӯшандаи ангишт.

**АНГИШТФУРӮШӢ** انگشت‌فروشی фурӯши ангишт; шуғли фурӯшандаи ангишт.

**АНГИШТХОНА** انگشت‌خانه ҷой барои нигоҳ доштани ангишт; ҳезумхона.

**АНГЛИСЗАБОН** انگلیس‌زبان 1. он ки забони модарияш англисӣ аст. 2. он ки танҳо бо англисӣ ҳарф мезанад.

**АНГЛИСИЗАБОН** انگلیسی‌زبان *ниг.* **англисзабон**.

**АНГЛИСӢ** انگلیسی 1. *марбут ба* **Англия**; кишваре дар шимолу ғарби Аврупо. 2. *ниг.* **англисӣ; забони англисӣ** забоне аз шохаи забонҳои германӣ, аз хонаводаи забонҳои ҳиндуаврупоӣ, ки дар Инглистон, Иёлоти Муттаҳидаи Амрико, Канада, Австралия ва бархе аз кишварҳои дигар роиҷ аст.

**АНГОЗ** انگاز олат, афзор, асбоб, адот.

**ангор** انگار *асоси замони ҳозира аз* **ангоштан**.

**АНГОР** انگار майдони кишт, ки ҳосилашро ғундошта, дар он ҷо чорво мечаронанд; замини корам, киштзор.

**АНГОРА** انگاره 1. пиндор, фикру хаёл, тасаввур. 2. саргузашт, достон, афсона. 3. *санъ.* ҳар чизи нотамом, суратгарӣ ва сангтарошии нотамом.

**АНГОРАХАР** انگاره‌خر *кинoя аз* толиби афсонаву қисса, моили саргузашту ҳикояҳои аҷибу ғариб.

**АНГОРИДАН** انگاریدن *ниг.* **ангоштан**.

**АНГОШТАН** انگاشتن *кит.* пиндоштан, тасаввур кардан, гумон кардан.

**АНГСТРЕМ** *швед.* انگستریم *физ.* воҳиди ченаки масофа, ки мусовии як ҳиссаи садмиллионии сантиметр буда, барои чен кардани дарозии мавҷи рӯшноӣ *ва г.* истифода мешавад.

**АНГУБИН** انگبین 1. асал, шаҳд. 2. *ҷузъи пасини баъзе аз калимаҳои мураккаб ба маънии* шаҳду ширин: **сарангубин, газангубин**...

**АНГУБИНА** انگبینه 1. ҳалвое, ки бо орду асал мепазанд. 2. асал.

**АНГУБИНДОР** انگبیندار 1. асалдор. 2. *маҷ.* ширинидор.

**АНГУБИНЛАБ** انگبین‌لب *киноя аз* ширинлаб (*сифати маҳбуба*).

**АНГУБИНХОНА** انگبین‌خانه ҷои занбӯрҳо, хонаи занбӯр, кандуи асал.

**АНГУДОН** انگودان *бот.* гиёҳоне аз хонаводаи ҷаъфарӣ, ки алафӣ ва поядор буда ҳастанд ва барги онҳо буридагии зиёде дорад.

**АНГУЛА** انگوله *кит.* ҳалқае, ки тугмаро аз он мегузаронанд, тугмабанд.

**АНГУР** انگور меваи ток, ки иборат аз хӯшаҳост ва навъҳои гуногун дорад: **ангури бахтиёрӣ, ангури биҳиштӣ, ангури васарға, ангури кишмиш, ангури обакӣ, ангури соҳибӣ, ангури тагобӣ, ангури тоифӣ, ангури дороӣ, ангури соҳибӣ, ангури чиллагӣ, ангури шибирғонӣ, ангури ҳусайнӣ, ангури ҷавз; ангури фахрӣ** а) хасангур, ангури ёбоӣ; б) *бот.* як навъ буттаи ёбоӣ, ки донаҳои кулӯлаи сиёҳ дорад ва боби хӯрдан нест, сагангур; **ангури хасак** як навъ ангури ёбоӣ, ки хӯрданбоб нест; ◊ **ангур ангурро дида чашмак мезанад // ангур ангурро дида ранг мегирад** *мақ.* таъсири мусбат ва ё манфӣ гирифтани касе аз каси дигар (*дар мавриди ба коре ё чизе пайравӣ ё тақлид кардани касе гуфта мешавад*); **ангура хӯру боғаша напурс** *гуфт., мақ.* дар мавриди кунҷковии бемаврид ё пурсуҷӯи баисрори чизе мегӯянд.

**АНГУРАЛО** انگورالا *гуфт.* вақти нав ранг гирифтани ангур, арафаи ангурпазӣ.

**АНГУРДОН** انگوردان дастгоҳ ё ҷойгоҳе, ки дар он ангурро барои кашидани шароб мерезанд ва мефишоранд.

**АНГУРЗОР** انگورزار токзор, боғи ангур.

**АНГУРӢ** انگوری 1. ҳар он чӣ аз меваи ангур тайёр мешавад; **мураббои ангурӣ, шароби ангурӣ, ширинии ангурӣ** *ва г.* 2. ангурфурӯш. 3. соҳиби боғи ангур.

**АНГУРПАЗ** انگورپز 1. вақти пухтани ангур. 2. касе, ки аз шираи ангур ширинӣ тайёр мекунад.

**АНГУРПАЗӢ** انگورپزی *ниг.* **ангурпазон**.

**АНГУРПАЗОН** انگورپزان мавсими ангурпаз.

**АНГУРПАРВАР** انگورپرور шахсе ва ё хоҷагие, ки ба парвариши токзор машғул мебошад, токпарвар.

**АНГУРПАРВАРӢ** انگورپروری токпарварӣ.

**АНГУРФУРӮШ** انگورفروش фурӯшандаи ангур, савдогари ангур.

**АНГУРФУРӮШӢ** انگورفروشی амали ангурфурӯш.

**АНГУРЧИН** **انگورچین** шахс ё коргари токзор, ки ба ғундоштани ангур машғул аст.

**АНГУРЧИНӢ** **انگورچینی** амал ва корҳои чидани ангур.

**АНГУШТ** **انگشت** 1. қисми охирини мутаҳаррики даст ва пои одам, ки маъмулан панҷтоӣ мешаванд, чиллик, лелак. 2. воҳиди ченак, ки баробари паҳнои як ангушт аст: **чор ангушт, панҷ ангушт; ангушти беном** ангушти чорум, бинсир; **ангушти дароз // ангушти васат** ангушти сеюм, ангушти миёна; **ангушти зоид** ангушти шашум (*дар баъзе одамон*), ангушти баракат; **ангушти ишорат (ишоратӣ)** ангушти дувум баъд аз ангушти калон, ангушти саббоба; **ангушти калон** нарангушт, ангушти ибҳом; **ангушти хурд** ангушти панҷум, ангушти хинсир; **ангушти шаҳодат** *ниг.* **ангушти ишорат;** ◊ **ангушт дар даҳон** ҳайрон, дар тааҷҷуб монда; **ангушт (ба дандон) газидан // ангушти ҳайрат ба дандон газидан** ҳайрону вола шуда мондан; **ангушт бар лаб ниҳодан** барои хомӯш (ҷим) шиштан ва гап назадан ишора кардан; **ангушт бар чашм ниҳодан** итоат ва фармонбардорӣ кардан; **ба ангушт риш хилол кардан** бо панҷаҳо ришро шона задан; **бо пушти ангушт мӯйлаб молидан** изҳори кибру ғурур кардан; **панҷ ангушташ ҳунар** бисёр ҳунарманд, хеле кордон ва моҳир; **панҷ ангушт якбора ба даҳон андохта**… ҳарисона ва тамаъкорона чанд корро якбора карданӣ шуда (аммо кореро анҷом дода натавониста).

**АНГУШТА** **انگشته** панҷшохаи чӯбини хирманбодкунӣ, авшин, панҷшоха.

**АНГУШТАК** **انگشتک** 1. *шакли тасғир ва навозиши* **ангушт**. 2. як қисми хурди поршен, ки ангуштмонанд аст; ◊ **ангуштак задан** вақти рақс ё шодӣ ангуштҳо ба ҳам зада садо баровардан, шикан-шикан кардан.

**АНГУШТАР** **انگشتر** *ниг.* **ангуштарӣ**.

**АНГУШТАРИН** **انگشترین** *ниг.* **ангуштарӣ**.

**АНГУШТАРӢ** **انگشتری** ҳалқаи махсуси зинатӣ, ки ба ангушт мегузаронанд (*нигиндор ва бенигин*), ангуштарин.

**АНГУШТВОНА** **انگشتوان** *ниг.* **ангуштпона**.

**АНГУШТГАЗ** **انگشتگز** мавриди ҳайрат шудан, ҳайрати зиёд, ки сабабгори газидани ангушт мешавад.

**АНГУШТГАЗОН** **انگشت‌گزان** *феъли ҳол аз* **ангушт газидан,** пушаймон, бо надомат.

**АНГУШТМОНАНД** **انگشت مانند** ба шакли ангушт, ангуштшакл: **баргҳои ангуштмонанд**.

**АНГУШТНАМО** **انگشت‌نما** машҳур, маъруф; ягона, барҷаста; **ангуштнамои мардум шудан** дар байни мардум машҳур шудан (*ба некӣ ё ба бадӣ*).

**АНГУШТНАМОӢ** **انگشت‌نمائی** ангуштнамо будан, машҳурӣ.

**АНГУШТОНА** **انگشتانه** *ниг.* **ангуштпона**.

**АНГУШТПЕЧ** **انگشت‌پیچ** дастовез, дастак, баҳона.

**АНГУШТПОНА** **انگشت‌پانه** асбоби филизии хурди хол-хол, ки дӯзандагон ба сари ангушт мепӯшанд, то ки ҳангоми дӯхтан сӯзан ба ангушт нахалад.

**АНГУШТХОӢ** **انگشتخائی** афсӯс хӯрдан, таассуф доштан, мутаассиф будан.

**АНГУШТШУМОР** **انگشت‌شمار** 1. бо ангуштҳо шумурдан; якта-якта шумурдан. 2. кам, ба қадри шумораи ангуштон.

**АНД** **اند** адади мубҳам ва номаълум, ки аз се то нӯҳро нишон медиҳад: **ҳафтоду анд, саду анд** *ва г.*

**АНДАК** **اندک** миқдори кам, кам; *муқоб.* **зиёд, беш**; **андаке** каме, камтар; **дар андак муддат** дар муддати кӯтоҳ; **андак-андак** кам-кам, камтар-камтар.

**АНДАКЁБ** **اندک‌یاب** камёб, ноёб.

**АНДАКМОЯ** **اندک‌مایه** 1. кам, ночиз. 2. *маҷ.* дорои мол ё фаҳму дониши кам.

**АНДАКМОЯГӢ** **اندک‌مایگی** нодонӣ, бесаводӣ.

**АНДАК-МУНДАК** **اندک‌مندک** *гуфт.* 1. камтар, чандон зиёд не. 2. осон, саҳл; **кори андак-мундак набудан** кори чандон осон набудан.

**АНДАКРИШ** **اندک‌ریش** камриш, кӯса.

**АНДАКСИДАН** **اندکسیدن** *кит.* паноҳ бурдан, паноҳгоҳ ҷустан.

**АНДАКХИРАД** **اندک‌خرد** камақл, камфаҳм.

**АНДАКХОР** **اندک‌خوار** *ниг.* **андакхӯр**.

**АНДАКХӮР** اندکخور он ки ғизояш кам аст, камхӯр, камхӯрок.

**АНДАЛЕБ** *а.* عندلیب булбул, ҳазордастон.

**АНДАЛЕБОҲАНГ** عندلیبآهنگ булбуловоз, хушовоз, хушнаво, хушхон.

**АНДАМА** اندمه *кит.* ғамҳои гузашта,

**АНДАР** اندر 1. *шакли дигари пешванди* **дар**. 2. *дар миёни ду калима омада, маънои* фаровонӣ *ва* бисёриро *ифода мекунад:* **ғалат андар ғалат**. 3. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб, ки ифодагари маънои хешовандӣ ва хешутаборӣ мебошад*: **падарандар, модарандар**.

**АНДАРАФТОДАН** اندرافتادن 1. воқеъ шудан, иттифоқ афтодан. 2. афтодан, ғалтидан. 3. ҳуҷум кардан ба касе ё чизе.

**АНДАРГОҲ** اندرگاه *нуҷ.* панҷ рӯзе, ки дар қадим ба солшумории эрониён дар моҳи обон илова мекарданд, хамсаи мустариқа.

**АНДАРГУЗАШТАН** اندرگذشتن 1. даргузарондан, убур додан. 2. *маҷ.* вафот кардан.

**АНДАРЁФТ** اندریافت *кит.* дарёфт, пай бурдан, сарфаҳм рафтан, дарк кардан.

**АНДАРЗ** اندرز панд, насиҳат.

**АНДАРЗГӮ(Й)** اندرزگو(ی) панддиҳанда, насиҳаткунанда, носеҳ.

**АНДАРЗНОМА** اندرزنامه панднома, насиҳатнома.

**АНДАРЗХОНӢ** اندرزخوانی пандгӯӣ, насиҳатгӯӣ.

**АНДАРКАШИДАН** اندرکشیدن 1. кашидан, баровардан. 2. густариш додан, густурдан. 3. ба як бор нӯшидан, якбора дам кашидан. 4. ҳаракат додан. 5. ҳаракат кардан, рафтан. 6. сипарӣ шудан, гузаштан.

**АНДАРМОН** اندرمان банд, машғул, гирифтори коре; **андармон кардан (намудан)** а) машғул кардан; б) банд кардан; **андармон шудан (гардидан)** а) банд шудан, машғул шуда мондан; б) печида банд шудан, печида дармондан.

**АНДАРМОНДАН** اندرماندن дармондан, оҷиз шудан.

**АНДАРМОНӢ** اندرمانی машғулӣ, банд будан (бо коре).

**АНДАРОВАРДАН** اندرآوردن 1. дохил кардан, даровардан, ворид кардан. 2. шурӯъ кардан, сар кардан, оғоз кардан. 3. фуруд овардан, поин овардан.

**АНДАРОВЕХТАН** اندرآویختن 1. овезон шудан, муаллақ шудан. 2. овезон кардан, муаллақ кардан.

**АНДАРОМАДАН** اندرآمدن 1. омадан. 2. дохил шудан. 3. фуруд омадан, поин омадан, расидан. 4. ҳаракат кардан, ҷунбидан.

**АНДАРРАСИДАН** اندررسیدن расидан, омадан, ҳамон замон расидан.

**АНДАРУН** اندرون 1. дарун, мобайн, миён. 2. *маҷ.* дохил, ботин, замир.

**АНДАРУНӢ** اندرونی 1. дарунӣ, мобайнӣ. 2. дохилӣ, ботинӣ, қалбӣ.

**АНДАРХУР** اندرخور шоиста, лоиқ, сазовор, муносиб.

**АНДАРХУРД** اندرخورد *ниг.* **андархур**.

**АНДАРХУРДАН** اندرخوردن шоиста будан, муносиб будан.

**АНДАРШУДАН** اندرشدن дохил шудан, даромадан.

**АНДАРЯК** اندریک ба ҳисоби миёна; ба тарзи умумӣ.

**АНДЕ** اندی **:анде ки**.. а) бувад ки…, бошад ки …, б) хоса ки…, махсусан ки… в) *кит.* барои он ки, чунки, зеро ки.

**андеш** اندیش 1. *асоси замони ҳозира аз* **андешидан**. 2. *ҷузъи пасини баъзе аз калимаҳои мураккаб ба маънои* андешанда: **бадандеш, хайрандеш, дурандеш**...

**АНДЕША** اندیشه фикр, хаёл, тааммул; фикру хаёле, ки аз тарсу ваҳм пеш ояд; **аввал андеша в-он гаҳе гуфтор** (*зарб.*); **фикру андеша** фикру хаёл; **андеша кардан (намудан)** фикр кардан, мулоҳиза намудан; **ба андеша фурӯ рафтан** ғарқи фикру хаёл гаштан; **дар (ба) андеша афтодан** фикр карда мондан, ғарқи хаёл гаштан.

**АНДЕШАВАР** اندیشهور *ниг.* **андешаманд**.

**АНДЕШАВАРЗ** اندیشهورز *ниг.* **андешаманд**.

**АНДЕШАКОР** اندیشهکار дурандеш, мутафаккир, бо мулоҳиза.

**АНДЕШАКОРӢ** اندیشه‌کاری дурандешӣ, мутафаккир будан дар пешбинии коре, бомулоҳизагӣ.

**АНДЕШАМАНД** اندیشه‌مند фикркунанда; мулоҳизакор, нигарон.

**АНДЕШАМАНДӢ** اندیشه‌مندی мулоҳизакорӣ, бомулоҳизагӣ, нигаронӣ.

**АНДЕШАМАНДОНА** اندیشه‌مندانه хаёломезона; мутафаккирона.

**АНДЕШАНОК** اندیشه‌ناک *ниг.* **андешаманд**.

**АНДЕШАНОКӢ** اندیشه‌ناکی *ниг.* **андешамандӣ**.

**АНДЕШАРОНӢ** اندیشه‌رانی фикр ба кор бурдан; фикрронӣ.

**АНДЕШАСАНҶ** اندیشه سنج бомулоҳиза, оқибатбин, дурандеш.

**АНДЕШАСИГОЛ** اندیشه‌سگال тааммулкор, некандеш.

**АНДЕШАСӮЗ** اندیشه‌سوز сӯзандаи фикр, аз байн барандаи фикру хаёл.

**АНДЕШИДАН** اندیشیدن 1. андеша кардан, тааммул намудан, фикр кардан. 2. бим доштан аз коре.

**АНДО** I **//АНДОЙ** اندا//اندای каҳгил молидан, андова кардан.

**АНДО** II اندا *кит.* ғайбат, бадгӯӣ.

**АНДОВА** انداوه 1. асбоби махсуси гилкорӣ, ки аз чӯб ё оҳан сохта мешавад. 2. бо каҳгил, гаҷхок ё масолеҳи бетонӣ молида ҳамвор кардани девору бом *ва г.;* **андова кардан** андовидан, лой молидан, лойпӯш кардан.

**АНДОВАГАР** انداوه‌گر он ки ба корҳои андова (2) машғул аст.

**АНДОВАКУНӢ** انداوه‌کنی *исми амал аз* **андова кардан**; каҳгилмолӣ, лоймолӣ ва ҳамвору суфтакунии дару девор.

**АНДОВАЧӢ** انداوه‌چی *ниг.* **андовагар**.

**АНДОВАЧӮБ** انداوه‌چوب чӯби андова, асбоби махсус, ки бо он андова мекунанд.

**АНДОВАШУДА** انداوه‌شده *сифати феълии замони гузашта аз* **андова шудан**; девор ё бом ва ё фарше, ки андова шудааст.

**АНДОВИДАН** انداویدن андова кардан, каҳгил молидан.

**андоз** انداز 1. *асоси замони ҳозира аз* **андохтан**. 2. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънии* иҷрокунандаи амал ё соҳиби касбу кор: **сангандоз**, **тирандоз**...

**АНДОЗ** انداز пул ё моле, ки давлат аз даромади одамон ва корхонаҳо ё аз замину хона, чорво, нақлиёт *ва г.* ба таври ҳатмӣ мегундорад, хироҷ; **андози молӣ** андозе, ки дар шакли чиз, мол ё чорвои зинда гирифта мешуд; **андози нақда** андози пулӣ; **андози мустақим** андози доимӣ, андози тағйирнаёбанда; **андози ноустувор** андозе, ки ҳамеша тағйир меёбад ва каму зиёд мешавад; **андоз гирифтан** андоз ҷамъ кардан, хироҷ гирифтан; **андоз додан** хироҷ додан, аз ҳисоби ҳосил ба миқдори муайян ба давлат чиз ё пул супурдан.

**АНДОЗА** اندازه 1. асбобест, ки дарозӣ ва паҳнии замин ва инчунин дигар чизҳои сахту моеъро чен мекунад, паймона, ченак; **андозаи дарозӣ** ченаки дарозӣ, ҷадвал; **андозаи вазн** ченаки вазн; **ба андозаи…** ба ҳадди…, ба қадри…, ба дараҷаи… 2. миқёс, миқдор, шумор; ҳудуд, ҳад, дараҷа; **аз андоза берун** аз ҳад зиёд, беҳад, бешумор; **андозаи либосдӯзӣ** тасмаи махсуси рақамкашида, ки бо он қаду бари либосро чен карда мебуранд; **як андоза** як қадар, каме, андаке; **андоза гирифтан** чен кардан, қиёс гирифтан; **андоза доштани** *чизе* ҳадду канор доштани чизе; **андоза намудан (кардан)** чен кардан; **ҳадду андоза доштани** *чизе*, ҳадду канор, ҳадду ҳисоб доштани чизе; **андоза нигаҳ дор, ки андоза накӯст** (*зарб.*).

**АНДОЗАГИР** اندازه‌گیر ченкунанда, масоҳатгар, ӯлчаккунанда.

**АНДОЗАГИРӢ** اندازه‌گیری *исми амал аз* **андоза гирифтан**; чен кардан.

**АНДОЗАГУЗОРӢ** اندازه‌گذاری таъйини масофа, дарозӣ, баландӣ, паҳно, жарфо бар рӯи нақша, таъйини миқёс.

**АНДОЗАШИНОС** اندازه‌شناس донандаи мавқеъ, мавқеъшинос, он ки ҳадду андозаи хешро мешиносад.

**АНДОЗДИҲАНДА** اندازدهنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **андоз додан**; он ки андоз медиҳад.

**АНДОЗПАРДОЗ** اندازپرداز молиятдеҳ, андоз-

супоранда.

**АНДОЗСУПОР** اندازسپار *ниг.* **андозпардоз**.

**АНДОЗЧИНӢ** اندازچینی андоз ҷамъ кардан; андозгирӣ.

**АНДОИДАН** اندائیدن *ниг.* **андовидан**.

**АНДОИШ** اندایش 1. молиш. 2. гилкорӣ, каҳгилкорӣ, андова.

**АНДОИШГАР** اندایشگر *ниг.* **андовагар**.

**АНДОМ** اندام 1. бадан, тан. 2. қадду қомат; намуди зоҳирии инсон; **андоми мавзун** қомати зебо; **афту андом** афту башара, шаклу шамоил.

**андохт** انداخت *асоси замони гузаштаи феъл аз* **андохтан**; тирандозӣ.

**АНДОХТ** انداخت тадбир, андеша, тарҳ, нақша.

**АНДОХТА** انداخته пасмонда, партофта.

**АНДОХТАН** انداختن 1. партофтан, ҳаво додан, партоб кардан. 2. паҳн кардан, густурдан: **тир андохтан**, **тир парондан дастархон андохтан, ҷой андохтан**. 3. даруни чизе гузоштан, дохили чизе кардан, чизеро ба чизе рехтан *ва г.* 4. даровардан; **ба кор андохтан** ба кор даровардан. 5. сохтан, бино кардан (*хона ва иморатро*): **иморат андохтан**, **хона андохтан**. 6. *ҳамчун феъли ёридиҳанда:* **мева андохтан; гӯш андохтан** гӯш кардан, гӯш додан.

**АНДОХТАНӢ** انداختنی *сифати феълии замони оянда аз* **андохтан**; лоиқи дур афкандан, қобили дур кардан, партофтанӣ.

**андуд** اندود 1. *асоси замони гузашта аз* **андудан**. 2. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънои* бо чизе андуда шудани рӯи чизе: **зарандуд, нуқраандуд, гиландуд**...

**АНДУДАН** اندودن рӯкаш кардан, чизеро ба рӯи чизе молидан (*мас., гаҷро ба девор*).

**андӯз** اندوز *асоси замони ҳозира аз* **андӯхтан**.

**андӯхт** اندوخت *асоси замони гузашта аз* **андӯхтан**.

**АНДӮХТ** اندوخت андӯхтан, захира кардан: **андӯхти сармоя**.

**АНДӮХТА** اندوخته 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **андӯхтан**. 2. он чи гирдоварӣ ва нигаҳдорӣ шудааст, ҷамъшуда; захирашуда, пасандоз. 3. *маҷ.* маълумот, таҷриба.

**АНДӮХТАН** اندوختن ҷамъ кардан, захира кардан, пасандоз намудан.

**АНДӮҲ** اندوه ғам, ғусса, ҳузн; *муқоб.* **шодӣ; андӯҳи рӯзгор** ғами зиндагӣ; **дар андӯҳ афтодан (мондан)** ба ғаму ғусса гирифтор шудан.

**АНДӮҲАНГЕЗ** اندوهانگیز он чи ки ғаму андӯҳ орад, ғамангез.

**АНДӮҲГИН** اندوه‌گین ғамгин, хафа, малул; **андӯҳгин шудан (гардидан)** ғамгин шудан.

**АНДӮҲГИНӢ** اندوه‌گینی ғамгинӣ, хафагӣ.

**АНДӮҲГИНОНА** اندوه‌گینانه ғамгинона.

**АНДӮҲГУСОР** اندوه‌گسار он ки барои дигаре дилсӯзӣ мекунад, ғамгусор.

**АНДӮҲГУСОРӢ** اندوه‌گساری ғамгусорӣ, дилсӯзӣ, меҳрубонӣ.

**АНДӮҲЗАДА** اندوه‌زده ғамзада, ғамгин.

**АНДӮҲКАШ** اندوه‌کش аз байн барандаи ғаму андӯҳ, ғамзудо.

**АНДӮҲМАНД** اندوه‌مند ғамгин, афсурда, ноҳоҳат.

**АНДӮҲНОК** اندوه‌ناک *ниг.* **андӯҳгин**.

**АНДӮҲОВАР** اندوه‌آور ғаму андӯҳ оваранда.

**АНДӮҲСАРОЙ** اندوه‌سرای ҷои пурғам; ◊ **ин андухсарой** дунё.

**АНДӮҲХЕЗ** اندوه‌خیز барангезандаи ғаму андӯҳ, он чи ки бо худ ғаму андӯҳ меоварад.

**АНДӮҲХОР** اندوه‌خوار ғамхор, ғамгусор, он ки андӯҳу ғам кам мекунад.

**АНЁБ** *а.* انیاب *ҷ.* **ноб** (дандонҳои ашк).

**АНЗОР** *а.* انظار *ҷ.* **назар**.

**АНЗУР** انزور [*аслаш* **ансул**] *бот.* як навъ пиёзи кӯҳӣ: **пиёзи анзур**.

**АНЗУРАТ** انزورت 1. як навъ шилми талх, ки ба марҳамҳо ҳамроҳ мекунанд, анзарут. 2. як навъ гиёҳи шифоӣ.

**АНИД** *а.* عنید *кит.* саркаш, радкунанда, беитоат, худраъй, инодкор.

**АНИҚ** *а.* انیق 1. рост, дуруст, муайян: **далелу рақамҳои аниқ**. 2. фаҳмо, равшан: **равшан ва аниқ нишон додан; аниқ кардан (намудан)** равшан гардонидан, маълум сохтан; **аниқ**

**фаҳмидан** равшан тасаввур кардан.

**АНИҚӢ** انيقى 1. дурустӣ, муайянӣ. 2. равшанӣ, возеҳӣ.

**АНИН** *а.* انين *кит.* нола, зорӣ, оҳу вовайло; оҳи вазнин ва дарднок.

**АНИС** I *а.* انيس ёр, рафиқ, дӯст, ҳамдам, ҳамнафас, мусоҳиб; **анису мӯнис** ҳамдаму ғамхор; **анис будан** ҳамдам будан, ҳамнафас будан; **анис шудан** ҳамдам гардидан, ҳамнафас шудан.

**АНИС** II انيس *бот.* 1. растаниест аз оилаи соябонгулҳо, ки аз донааш равғани анис мегиранд. 2. як навъи себ: **себи анис**.

**АНИФ** *а.* عنيف *кит.* 1. сахт, дурушт. 2. золим, ситамгор; дилозор.

**АНКАБУТ** *а.* عنكبوت тортанак.

**АНКЕТА** *фр.* انكيته *ниг.* **пурсишнома**.

**АНҚАРИБ** *а.* عنقريب ба қарибӣ, ба тезӣ, дарояндаи наздик, ба ин наздикӣ.

**АНҚО** *а.* عنقا 1. мурғи афсонавие, ки гӯё дар паси кӯҳи Қоф зиндагӣ мекардааст, мурғи номаш машҳури худаш номавҷуд. 2. *маҷ.* чизи ноёфт; **анқо будан** ноёфт будан; ◊ **тухми анқо** чизи ноёфт.

**АННОТАТСИЯ** *лот.* اناتتسيه *ниг.* **фишурда**.

**АНО** *а.* عنا *кит.* 1. ранҷ, сахтӣ, машаққат, заҳмат: **ҷавру ано**. 2. ғам, андӯҳ.

**АНОД** *ю.* اناد *физ.* электроди мусбати манбаи ҷараёни барқ.

**АНОДИЛ** *а.* عنادل *ҷ.* **андалеб**.

**АНОӢ** اناى *гуфт.* гӯл, сода, содалавҳ; **аноӣ не!** гӯл не!, сода не!

**АНОКИБ** *а.* عناكب *ҷ.* **анкабут**.

**АНОМ** *а.* انام *кит.* халқ, махлуқ.

**АНОМАЛИЯ** *ю.* انامليه аз доираи меъёри умумӣ ё қонунияти умумӣ берун баромадан; нодурустӣ.

**АНОНС** *фр.* انانس эълони пешакӣ (*дар бораи консерт, филм ва г.*).

**АНОР** انار 1. номи дарахти мевадори маълум, ки дар мамлакатҳои гарм мерӯяд. 2. меваи ин дарахт мазаи ширину турш дошта, пур аз донаҳои сурхи обдор аст; **мисли анор** ба ранги анор сурх, сурхранг; **чун анори фушурда** он ки мағзаш рафта, пӯсташ мондааст.

**АНОРБУН** اناربن дарахти анор.

**АНОРГУЛ** انارگل гули дарахти анор.

**АНОРДОНА** اناردانه донаи анор.

**АНОРДОНАК** اناردانک анордонаи хушкшуда.

**АНОРЗОР** انارزار ҷое, ки дарахтони анори бисёр дорад.

**АНОРИСТОН** انارستان *ниг.* **анорзор**.

**АНОРӢ** انارى 1. *мансуб ба* **анор**; аз чӯби анор тарошидашуда. 2. ба ранги донаи анор, сурх.

**АНОРРАНГ** اناررنگ мисли ранги анор сурх, сурхранг.

**АНОСИР** *а.* عناصر *ҷ.* **унсур**; **аносири арбаа** чор унсур (*об, хок, бод, оташ*).

**АНОФЕЛЕС** *ю.* انافيليس *зоол.* пашшае, ки касалии табларза паҳн мекунад.

**АНСАМБЛ** *фр.* انسمبل 1. мувофиқат ва тартиби дурусти ҷузъҳои ягон чизи том. 2. ҳайати ҳунарпешагон (*ҳофизон, раққосон, созандагон ва г.*), ки ҳамчун як дастаи алоҳида кор мекунанд: **ансамбли ҳофизон**, **ансамбли навозандагон**, **ансамбли рақс ва тарона**.

**АНСОБ** انساب *ҷ.* **насаб**.

**АНСОР** انصار *ҷ.* **наср**.

**АНСУЛ** انسول *ниг.* **анзур**.

**АНСУР** انسور *ниг.* **анзур**.

**АНТАГОНИЗМ** *ю.* انتگانزم зиддияти оштинопазири гурӯҳҳо, табақаҳо, синфҳо *ва г.;* мухолифат; рақобат.

**АНТЕННА** *лот.* انتينه *ниг.* **мавҷгир**; сими лучи берунаи ба чизе (*мас., ба хода*) басташудаи радиоприёмник ё телевизор, ки барои қабули мавҷҳо хизмат мекунад; **антеннаи беруна** антеннае, ки берун аз хона ба чизе баста мешавад; **антеннаи хонагӣ** антеннае, ки дар дохили хона насб мешавад.

**АНТИ-** *ю.* انت *пешванд* зидди, муқобили: **антитезис, антифашистӣ...**

**АНТИБИОТИКҲО** انتبئاتكها *хим.* моддаҳои аз

базе микроорганизмҳо тайёркарда, ки қобилияти барҳам додани бактерияву микробҳоро доранд ва дар тиб ҳамчун дору истифода бурда мешаванд.

**АНТИҚА** عنتیقه 1. кӯҳна, қадима; камёфт, нодир; *муқ.* **атиқа**. 2. беҳтарин, баргузида.

**АНТИҚАФУРӮШ** عنتیقه‌فروش фурӯшандаи чизҳои нодири қадима; *муқ.* **антиқафурӯш**.

**АНТИҚАФУРӮШӢ** عنتیقه‌فروشی 1. касбу кори антиқафурӯш. 2. ҷой ва маҳалли фурӯши ашёи бостонӣ; *муқ.* **атиқафурӯшӣ**.

**АНТИҚӢ** عنتیقی 1. кӯҳна, қадима; бостонӣ; *муқ.* **атиқӣ**. 2. *маҷ.* зебоӣ, латофат.

**АНТИСЕПТИКА** *ю.* انتسپتکه *тиб.* 1. бо усулҳои химиявӣ ва биологӣ безарар гардонидани ҷароҳат ва асбобҳои муолиҷакунӣ. 2. воситаҳои (доруҳои) зидди уфунат ва пешгирии хавфи фасоди ҷароҳат.

**АНТИСИКЛОН** *ю.* انتسکلان *обҳш.* соҳаи фишори баланди атмосфера (ҳаво), ки дар маркази худ ҳавои паст дорад; ҳавои ором ва беабр, гарм ё хунуки доимӣ.

**АНТИТЕЗИС** *ю.* انتتیزس *фалс.* мулоҳизаи зидди тезис, афкори акси тезис.

**АНТИФАШИСТ** *ю.* انتفشست тарафдори мубориза зиддифашистӣ.

**АНТОНИМ** *ю.* انتانیم *ниг.* **зидмаъно**.

**АНТРОПОЛОГ** *ю.* انتراپالاگ мутахассис ва олими антропология.

**АНТРОПОЛОГИЯ** *ю.*انتراپالاگیه илмест, ки хусусиятҳои табиати биологии инсонро таҳқиқ мекунад.

**АНУД** انود ситезанда; инодкор; **шӯриши ануд** шӯриши ситезакорона.

**АНУДОНА** انودانه инодкорона, ситезакорона.

**АНӮША** انوشه хушҳол, шод, хурсанд, хушбахт, саодатманд.

**АНФ//УНФ** *а.* عنف *кит.* дуруштӣ, дағалӣ.

**АНФОС** انفاس *ҷ.* **нафас**.

**АНФУС** انفس *ҷ.* **нафс**; **анфусу офоқ** олами ботинӣ ва зоҳирӣ.

**АНҲОР** *а.* انهار 1. *ҷ.* **наҳр**. 2. дарё; ҷӯи калон; **анҳор-анҳор** дарё-дарё, хеле бисёр, хеле фаровон.

**АНЧА** انچه *гуфт.* хело, бисёр; **анча-мунча** андаке, қадре, ба андозае; **анча-мунча не!** кам не, андаке не!; ҳазл не!, шӯхӣ не!

**АНЧАР** انچر дарахти заҳрдори гармсер аз ҷинси тут, ки дар мамлакатҳои Осиёи Ҷанубӣ мерӯяд.

**АНҶАРА** انجره *бот.* гиёҳи яксола аз хонаводаи наъноъ (пудина), ки хушбӯст ва саршохаҳои он дар саноати дорусозӣ истифода мешавад.

**АНҶИБАР** انجبر (*муарраби* **ангибор**) *бот.* растании буттагии гармиҳоҳ, ки аз баргу пояи сабзи он равғани эфир мегиранд, геран: **анҷибари гулобӣ**.

**АНҶИДА** انجیده 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **анҷидан**; реза-резашуда, порапорашуда. 2. *маҷ.* захмин, маҷрӯҳ.

**АНҶИДАН** انجیدن реза-реза кардан, пора-пора кардан.

**АНҶИР** انجیر 1. дарахти мевадори маъруф, ки дар мамлакатҳои гарм мерӯяд. 2. меваи ин дарахт, ки кулӯла ё кулчамонанди доначадор ва ширин буда, ранги зард ва сиёҳи сурхчатоб дорад; **анҷири хокӣ** анҷири дар охири тирамоҳ зери хок кардашуда, ки ғӯра баста, пас аз кушодан ба тезӣ мепазад (*навъи анҷири тезпазак*).

**АНҶИРБУН** انجیربن дарахти анҷир.

**АНҶИРЗОР** انجیرزار ҷое, ки дарахтҳои зиёди анҷир дорад, боғи анҷир.

**АНҶИРПАЗОН** انجیرپزان *маҷ.* замони гармои шадид, ки анҷир мерасад.

**АНҶИРХОР** انجیرخوار *ниг.* **заргулдор**.

**АНҶИРХӮР** انجیرخور *ниг.* **анҷирхор**.

**АНҶОМ** I انجام 1. охир, интиҳо, поён; *муқоб.* **оғоз**; охири ҳар кор; оқибат. 2. иҷро, адо; **анҷом додан** а) итмом кардан, ба охир расонидан, хотима додан; б) иҷро кардан; **анҷом ёфтан (анҷом пазируфтан, ба анҷом расидан)** а) хотима ёфтан, ба охир расидан; тамом шудан; б) иҷро шудан.

**АНҶОМ** II انجام асбоб, ашё, чизу чора; **асбобу анҷом // анҷому ашё** асбобу ускуна, чизу чора, асбобу олат.

**АНҶОМА** انجامه 1. он чи дар поёни китоб навишта мешавад, *мас.*, ҳангоми нусха кардани китоб аз рӯи кадом нусха ва ба хати кадом касе навишта шудааст, нишон дода мешавад. 2. *грам.* бандак.

**АНҶОМБАХШ** انجام‌بخش *ниг.* **анҷомпазир**.

**АНҶОМДИҲАНДА** انجام‌دهنده ба охир расонанда; иҷрокунанда.

**АНҶОМИДАН** انجامیدن 1. ба охир расидан, хотима ёфтан, тамом шудан. 2. иҷро шудан; **кор ба ҷое анҷомид** кор ба ҷое расид, кор ба дараҷае расид; **ба дер анҷомидан** дур кашидан, тӯл кашидан.

**АНҶОМНОПАЗИР** انجام‌ناپزیر нашуданӣ, ғайри амалӣ: **кори анҷомнопазир**.

**АНҶОМПАЗИР** انجام‌پزیر амалӣ, иҷрошаванда.

**АНҶОМХОНА** انجام خانه ҷой ва макони нигаҳдории захира ва ашёи лозимии эҳтиётӣ *ва г.*

**АНҶОМШУДАНӢ** انجام شدنی қобили иҷро, иҷропазир.

**АНҶУДОН** انجدان [*муарраби* **ангудон**] *ниг.* **ангудон**.

**АНҶУМ** *а.* انجم *ҷ.* **наҷм** (ситораҳо); **хайли (хели) анҷум** гурӯҳи ситораҳо; **Ҳафт Анҷум** Ҳафтдодарон.

**АНҶУМАН** انجمن 1. ҷои ҷамъомади мардум ё як гурӯҳи муайян. 2. маҷлис, машварат. 3. ҷамъомади мардуми бисёр барои машварате, конгресс; форум. 4. созмон ё гурӯҳе, ки бо ҳамфикрӣ ва машварат барои расидан ба ҳадаф ё мақсадҳои муайян ташкил ёфтааст: **анҷумани хайрия**.

**АНҶУМАНАФРӮЗ** انجمن‌افروز афрӯзандаи анҷуман, ба анҷуман нурбахшанда, зеби ҷамъомад.

**АНҶУМАНГОҲ** انجمنگاه маҳалли анҷуман, ҷамъомадгоҳ, маҷлисгоҳ.

**АНҶУМАНОРО** انجمن‌آرا ородиҳандаи анҷуман, гармкунандаи маҷлис, равнақу ривоҷбахшандаи ҷамъомад, маҷлисоро.

**АНҶУМАНПИРО** انجمن‌پیرا *ниг.* **анҷуманоро**.

**АНҶУМАНСОЗ** انجمن‌ساز *киноя аз* хирадманд, донишманд.

**АНҶУМСИПОҲ** انجم‌سپاه он ки лашкари бисёр дорад.

**АНҶУМШИНОС** انجم‌شناس ситорашинос, мунаҷҷим.

**АНҶУРА** انجوره *ниг.* **газна**.

**АНҶУХ** انجوخ *кит.* чини пӯсти чеҳраву бадан.

**АНҶУХИДАН** انجوخیدن *кӯҳ.* чини оҷанг пайдо кардани пӯсти рӯй ё тани одам.

**АНЪАНА** *а.* عنعنه 1. расму қоида, урфу одатҳое, ки аз як насл ба насли дигар мегузарад ё аз наслҳои гузашта мерос мондааст. 2. расму одат ва тартибу қоидаҳои мустаҳкамшуда дар тарзи зиндагӣ, афкор ва ғоя, суннат; **анъанаҳои динӣ** расму одатҳои мазҳабӣ ва динӣ; **анъанаҳои миллӣ** расму қоидаҳои хоси як миллат; **ба ҳукми анъана даромадан** анъанавӣ шудан, расм шудан.

**АНЪАНАВӢ** عنعنوی *мансуб ба* **анъана**, суннатӣ, урфӣ: **меъмории анъанавӣ**.

**АНЪАНАПАРАСТ** عنعنه‌پرست пайрави анъана, риоякунандаи анъана.

**АНЪАНАПАРАСТӢ** عنعنه‌پرستی пайравӣ кардан ба анъанот.

**АПА** اپه *гуфт.* 1. хоҳари калонӣ, ҳамшираи калонӣ. 2. *мурочиати эҳтиромона нисбат ба зани бегона.*

**АПАТИТ** *ю.* اپتیت *маъд.* ҷинсе (минерале), ки аз он нуриҳои фосфатӣ тайёр мекунанд ё барои тайёр кардани суперфосфат ба кор меравад.

**АПРЕЛ** اپریل моҳи чоруми солшумории мелодӣ.

**АПРЕЛӢ** اپریلی *мансуб ба* **апрел**.

**АР** ار *кит., шакли кӯтоҳшудаи* **агар**.

**АРАБ** *а.* عرب 1. номи халқе, ки сокини якчанд мамлакати Шарқи Наздик ва Африкаи Шимолист, забонаш ба гурӯҳи забонҳои сомӣ (семитӣ) тааллуқ дорад; **алифбои араб** хати арабӣ. 2. сокини мамолики араб.

**АРАБЗАБОН** عرب‌زبان он ки забони модариаш арабист.

**АРАБЗОДА** عرب‌زاده зодаи араб, аз насли араб.

**АРАБИЗМ** عربیزم унсурҳои мансуб ба забони

арабӣ, ки ба забони дигар дохил шудааст; кор фармудани калима ва ибораҳои арабӣ.

**АРАБӢ** عربی 1. *мансуб ба* **араб**. 2. забони халқи араб, забони тозӣ: **ҳуруфоти арабӣ**. 3. маъмул дар байни араб. 4. сохташуда ё баамаломада дар байни арабҳо.

**АРАБПАРВАРД** عربپرورد он ки дар байни қабоили араб тарбия ёфтааст, парвардаи араб.

**АРАБШИНОС** عربشناس мутахассиси илми арабшиносӣ.

**АРАБШИНОСӢ** عربشناسی маҷмӯи илмҳое, ки забон, адабиёт ва маданияти арабҳоро меомӯзад.

**АРАЗ** *а.* عرض 1. *фалс.* аломати зоҳирии ашё, ки ба зоти худ қоим намебошад, *мас.*, ранг ва матоъ; *муқоб.* **гавҳар**. 2. беморие, ки дар натиҷаи бемории дигар рӯй медиҳад, беморӣ.

**АРАЗӢ** عرضی *мансуб ба* **араз**.

**АРАҚ** I *а.* عرق қатраҳои об, ки аз таъсири ҳарорат ва ҳаракати зиёд аз ғадудҳои зери пӯсти бадан метаровад; **арақ кардан** аз таъсири ҳарорату ҳаракат аз бадан таровиш кардани қатраҳои об; аз таъсири шарму хиҷолат дар обу арақ шудан; **арақ рехтан** арақ ҷорӣ шудан; **арақ пахш кардан** зери арақ мондан (аз шарм); **ба обу арақ чӯлидан** (ғӯтидан) арақшор шудан; **дар зери обу арақ мондан** бисёр арақ кардан (аз хиҷолат); ◊ **араки ҷабин рехтан // арақ аз пешонӣ жола кардан** бисёр кор кардан; меҳнати ҳалол кардан; **бо араки ҷабин ёфтан** бо меҳнати сахту ҳалол ба даст даровардани чизе.

**АРАҚ** II *а.* عرق 1. нӯшобаи масткунанда, ки дар натиҷаи тақтири шираи ангур ва меваҳо ҳосил мешавад, май, бода. 2. атр ва доруворие, ки дар натиҷаи тақтир ҳосил мешавад: **араки пудина**.

**АРАҚГИРӢ** عرقگیری 1. пок кардани бадан аз арақ. 2. арақкашӣ.

**АРАҚИН** عرقین арақнок, арақкарда, арақолуд.

**АРАҚӢ** عرقی 1. *мансуб ба* **арақ** I. 2. бемории тиф.

**АРАҚКАШ** عرقکش 1. тайёркунандаи арақ, майкаш, бодакаш. 2. он ки арақ мерезад, майрез.

**АРАҚКАШӢ** عرقکشی арақтайёркунӣ, арақсозӣ.

**АРАҚНОК** عرقناک арақолуд, ғарқи арақ(-и бадан).

**АРАҚНӮШ** عرقنوش арақхӯр, майнӯш; майпараст, майхора.

**АРАҚНӮШӢ** عرقنوشی майнӯшӣ; майпарастӣ, бодапарастӣ.

**АРАҚОБ** عرقآب оби арақ, арақ.

**АРАҚОВАР** عرقآور он чи арақ меоварад, арақоваранда, арақбарор.

**АРАҚОЛУД** عرقآلود *ниг.* **арақнок**.

**АРАҚРЕЗ** عرقریز 1. арақрезанда, арақшор. 2. майрез, бодакаш.

**АРАҚРЕЗӢ** عرقریزی майрезӣ, бодакашӣ.

**АРАҚРЕЗОН** عرقریزان *феъли ҳол аз* **арақ рехтан**; дар ҳоли арақ рехтан бар асари кори бисёр.

**АРАҚСӮЗ** عرقسوز *тиб.* хусусияти хоси пӯст, ки бар асари илтиҳоби ғадудҳои зери он аз арақ сурх шуда, сӯзиш мекунад.

**АРАҚСӮЗӢ** عرقسوزی *кит.* ҳолати арақсӯз, арақсӯз будан.

**АРАҚФУРӮШ** عرقفروش фурӯшандаи арақ, майфурӯш.

**АРАҚФУРӮШӢ** عرقفروشی *исми амал аз* **арақ фурӯхтан**; майфурӯшӣ; ҷои майфурӯшӣ.

**АРАҚХӮР** عرقخور *ниг.* **арақнӯш**.

**АРАҚХӮРӢ** عرقخوری *ниг.* **арақнӯшӣ**.

**АРАҚЧИН** عرقچین 1. як навъ каллапӯше, ки аз матои тунук дӯхта мешавад ва бештар аз таги кулоҳҳои дигар мепӯшанд. 2. як навъ афзори аз матои тунук дӯхташуда, ки аз таги полони аспу хар партофта мешавад.

**АРАҚҶӮШ** عرقجوش тани одам, ки бар асари араки бисёр кардан пур аз обилаҳои арақӣ шуда, сурх мешавад.

**АРАҚШОР** عرقشار пурарақ, арақрез, ба арақ ғӯтида, ғарқи обу арақ.

**АРАЛ** *т.* ارل 1. замини иҳоташуда бо об, ҷазира. 2. номи баҳре дар қитъаи Осиё (дар шимолу ғарби ҷумҳуриҳои Ӯзбекистону Қазоқистон).

**АРАЛАШ** *т.* ارلش *гуфт.* 1. омехта, дарҳам, дохили ҳамдигар. 2. дахл, дахолат; **аралаш шудан** дахолат кардан.

**АРАНГ** ارنگ **:аранг-аранг** *гуфт.* кам-кам, андак-андак, базӯр-базӯр.

**АРАНГЕ** ارنگی *гуфт.* каме, андаке; базӯр.

**АР-АР** ار ار 1. дарахте аз ҷинси сафедор; **ар-ари сафед** сафедори паҳншох, ки пушти баргаш нарми патдор аст; **ар-ари сиёҳ** сафедори ростқаде, ки пушти баргаш сабз аст. 2. *калимаи тақлиди* овози баланди хар, ҳангоси хар.

**АР-АРӢ** ار اری монанди дарахти ар-ар баланд.

**АР-АРКУНОН** ار ارکنان 1. *феъли ҳол аз* **ар-ар кардан**; дар ҳоли ар-ар кардан. 2. дар ҳоли хашму ғазаб ё нолаву зорӣ ба овози баланд чизе гуфтан.

**АРАСОТ** *а.* عرصات 1. *ҷ.* **арса**. 2. *д.* саҳрои қиёмат, ҷои пурсиши савобу гуноҳи одамон, ки дар вақти ба охир расидани дунё барпо мешавад; **рӯзи арасот** рӯзи қиёмат, рӯзи растохез. 3. *маҷ.* шӯру ғавғо, ғалоғула, вазъи нобасомон.

**АРАФА** *а.* عرفه 1. *д.* номи рӯзи нӯҳуми моҳи зулҳиҷҷа, ки ҳоҷиён он рӯзро дар кӯҳи Арафот (назди Макка) мегузаронанд. 2. рӯзи пеш аз иди Қурбон; як рӯз ё чанд рӯзи пеш аз ҳар ид ё ягон маърака: **арафаи интихобот, арафаи ҷашни истиқлол**.

**АРАШ** ارش *кит.* воҳиди ченаки дарозӣ, ки аз сарангушт то оринҷ аст, аршин.

**АРБАДА** *а.* عربده 1. доду фарёд ва ҷанҷолу хархаша ҳамроҳ бо ситезаҷӯӣ ва пархошгарӣ. 2. ҳолате, ки баъд аз шароби зиёд хӯрдан пеш меояд ва касро ба доду фарёд ва рафтори нораво вомедорад. 3. тундхӯӣ, бадхулқӣ, хархаша, ҷанҷол, ғавғо; ҷангарагӣ; **арбада кардан** ҷанҷол кардан, хархаша намудан.

**АРБАДАКАШ** عربده‌کش *ниг.* **арбадаҷӯ**.

**АРБАДАКАШОН** عربده‌کشان *феъли ҳол аз* **арбада кашидан**; дар ҳоли арбадакашӣ.

**АРБАДАКОР** عربده‌کار *ниг.* **арбадаҷӯ(й)**.

**АРБАДАКУНОН** عربده‌کنان *ниг.* **арбадакашон**.

**АРБАДАҶӮ(Й)** عربده‌جو(ی) ҷанҷолӣ, ҷангара, ситезаҷӯй.

**АРБАДАҶӮЁНА** عربده‌جویانه ҷангҷӯёна, моҷароҷӯёна, бохархаша.

**АРБАДАҶӮӢ** ҷангҷӯӣ, моҷароҷӯӣ, ситезаҷӯӣ.

**АРБИТРАЖ** *фр.* اربیتراژ 1. суди ҳакамҳо. 2. *ҳуқ.* мақоме, ки баҳси молии байни ташкилоту муассисаҳоро дар миқёси байналхалқӣ ҳал менамояд; **арбитражи байналхалқӣ** суди ҳаками байналхалқӣ, ки баҳси ба ӯ вогузоршудаи байни давлатҳоро дида баромада ҳал менамояд, суди иқтисодӣ.

**АРБОБ** *а.* ارباب 1. *ҷ.* **рабб**. 2. ходими фаъоли ягон соҳаи маданият ё ҳукумат, корманди намоёни соҳаҳои гуногун: **арбоби адабиёт, арбоби давлат, арбоби илм**. 3. *таър.* калони деҳа ё ягон маҳаллаи шаҳру ноҳия; оқсақол; **арбоби деҳа** калони қишлоқ. 4. хӯҷаин, соҳиб, молик.

**АРБОБЗОДА** اربابزاده он ки фарзанд, набера ё бозмондаи заминдор, молик, корфармо ё сарватманде аст.

**АРБОБӢ** اربابی 1. *марбут ба* **арбоб**; мутааллиқ ба арбоб. 2. арбоб будан, замон ё давраи арбобӣ.

**АРБОБОНА** اربابانه 1. ба шева ва лаҳни арбоб, омирона. 2. монанди раисон ва бузургон. 3. *таър.* андози молӣ, ки арбобон гӯё ба ивази хизматашон ба фоидаи худ меситонданд.

**АРВАНД** اروند *кит.* 1. иқтидор, қудрат, зӯр. 2. таҷриба. 3. фиреб, ҳила, ҷоду. 4. номи дарёи Даҷла, ки онро Арвандрӯд низ меноманд.

**АРВОНА** اروانه 1. шутури мода. 2. *бот.* гули арвона.

**АРВОҲ** *а.* ارواح *ҷ.* **рӯҳ** 1. ҷонҳо, равонҳо. 2. *д.* рӯҳҳои мурдагон; **арвоҳи пир** зиёфате, ки аҳли як касб ба хотири пири он пеша, ки аз рӯи эътиқод ривоҷ ва касоди кори онон вобаста ба ризои хотири вай буд, барпо мекарданд; **арвоҳи** *касеро* **аз худ розӣ кунондан** *д.* рӯҳи каси мурдаро шод кардан (*бо хондани дуо ё бо кори нек дар ҳаққи ӯ*); **арвоҳи** *касеро* **шод кардан** касеро ёдоварӣ карда, рӯҳи ӯро аз худ розӣ кунондан; **ба арвоҳи** *касе* **(дуою) фотиҳа кардан (хондан)** а) *д.* каси мурдаро бо

дуо ёд кардан; б) *маҷ.* касеро мурда пиндоштан, касеро мурда ҳисоб кардан; **барои арвоҳи падарат (гузаштагонат)** ба ҳурмати хотири мурдагонат (*дар мавриди хоҳиш гуфта мешавад*). 3. дар санъати кимиёгарӣ гӯгирд, зарних, симоб ва навшодир, ки ба ақидаи қадимиён яке аз се қисми маъданиёт (арвоҳ, аҷсод (ҷасадҳо) ва аҷҳор (сангҳо) аст ва аз он ҷиҳат онҳоро арвоҳ мегӯянд, ки чун оташ ба онҳо мерасад, мепазанд.

**АРГ** ارگ *ниг.* **арк**.

**АРГО** *фр.* ارگا *збш.* забони баъзе табақаҳои иҷтимоӣ, ки бо як қатор калимаҳову ибораҳои хоси дар байни ҳамин табақаҳо мустаъмал аз забони умумихалқӣ фарқ мекунад; *муқ.* **жаргон**.

**АРГОН** *ю.* ارگان *хим.* гази инертии берангу бӯй, ки дар таркиби ҳаво мавҷуд аст.

**АРҒАМЧИН** ارغمچین ресмони ғафс, ки бештар аз пахта, пашм, канаб тофта мешавад ва барои бастани чизҳо истифода мекунанд, расан, таноб, банд; **арғамчин кашидан** ресмонро кашида бастан; **арғамчин тоб додан** ресмон тофтан, расан тофтан; ◊ **арғамчинро дароз партофта мондан** барои иҷрои коре фурсати муносибро поидан, ҳаракату амали номақбулро ба ҳоли худ монда, барои қатъи он вақти муносибро мунтазир шудан.

**АРҒАМЧИНБОФ** ارغمچین‌باف он ки арғамчин мебофад.

**АРҒАМЧИНБОФӢ** ارغمچین‌بافی шуғл ва амали арғамчинбоф.

**АРҒАМЧИНТОБӢ** ارغمچین‌تابی *исми амал аз* **арғамчин тофтан**; ресмон тофта арғамчин тайёр кардан.

**АРҒАМЧИНФУРӮШ** ارغمچین‌فروش он ки арғамчин мефурӯшад, фурӯшандаи банди арғамчин.

**АРҒАМЧИНФУРӮШӢ** ارغمچین‌فروشی арғамчин фурӯхтан, ба фурӯши арғамчин машғул шудан; амали арғамчинфурӯш.

**АРҒАН** *ю.* ارغن *шакли кӯтоҳшудаи* **арғунун**.

**АРҒАНД//АРҒАНДА** ارغند//ارغنده *кит.* 1. хашмгин, ғазабнок; **шери арғанд** шери пурхашм. 2. ҳарис, чашмгурусна.

**АРҒАЧ//АРҒИЧ** ارغچ *бот., кҳн.* номи гиёҳе, ки ба дарахт мепечад ва онро хушк мекунад, печак.

**АРҒОМ** ارغام ҳақир кардан, хор кардан, ба хок андохтан.

**АРҒУВОН//АРҒАВОН** ارغوان 1. гули сурхранги ба соқа часпида, ки пеш аз намоён шуданаш баргҳояш намудор мешаванд. 2. дарахти ин гул, ки баланд аст ва баргҳои гирд дорад ва дар саноати доруворӣ истифода мешавад. 3. *маҷ.* арғувонӣ, сурх. 4. *маҷ.* чеҳраи зебо ва гулгун.

**АРҒУВОНИРАНГ** ارغوانی‌رنگ сурхранг.

**АРҒУВОНӢ** ارغوانی ба ранги арғувон, сурхи баланд, сурхи моил ба бунафш, суп-сурх; сурх; **майи арғувонӣ** шароби сурх; **(ба) ранги арғувонӣ** (ба) ранги сурх.

**АРҒУМАК//АРҒУМОҚ** ارغومک//ارغوماق як навъ аспи чобук ва тезрави саворӣ аз зоти аспҳои Шарқ.

**АРҒУН** ارغون 1. *ниг.* **арғунун**. 2. навъи аспи тундраву тезрафтор.

**АРҒУНУН//АРҒАНУН** *ю.* ارغنون *мус.* номи як навъ асбоби мусиқӣ, орган (*аз* arganon*-и юнонӣ*).

**АРҒУНУНЗАН** ارغنون‌زن *ниг.* **арғунуннавоз**.

**АРҒУНУНӢ** ارغنونی *марбут ба* **арғунун**; навои эҷодшуда ба василаи арғунун.

**АРҒУНУННАВОЗ** ارغنون‌نواز навозандаи арғунун.

**АРҒУНУННАВОЗӢ** ارغنون‌نوازی навохтани арғунун.

**АРҒУНУНСОЗ** ارغنون‌ساز созандаи арғунун, устои арғунун.

**АРҒУНЧАК** ارغنچک таноб ё арғамчине, ки ду сари онро ба шохи дарахт ва ё ҷое баланд баста, бачаҳо ба он савор шуда, пешу ақиб дар ҳаво ҳаракат мекунанд, алвонч, бодпеч, бозпеч, ҳой.

**АРҒУНЧАКБОЗӢ** ارغنچک‌بازی бозӣ дар арғунчак, бо арғунчак алвонҷ хӯрда бозӣ кардан.

**АРҒУШТ//АРҒУШТАК** ارغشت//ارغشتک рақсе, ки ба зону нишаста адо мекунанд; **арғушт**

**рафтан** ракс кардан, рақсидан.

**АРД** ارد гоҳшумории бостон, рӯзи биступанҷуми ҳар моҳи шамсӣ дар Эрони қадим, ород.

**АРДАМ** اردم 1. ҳар як сураи китоби Занд. 2. кори нек, ҳунари хуб.

**АРДОМ** اردام *лаҳҷ.* ҳабсхона.

**АРДОФ** ارداف вазирон ва наздикони подшоҳ, бузургони дарбор.

**АРЖАН** ارژن дарахти бодоми кӯҳӣ аз хонаводаи гули сурх, ки дар минтақаҳои хушки кӯҳистон мерӯяд ва меваи талху чӯби сахту рост дорад, арчан.

**АРЖАНГ//АРТАНГ//АРСАНГ** ارژنگ//ارتنگ//ارسنگ 1. номи китоби Монӣ, ки сурат ва нақшҳои зебо доштааст; **аржанги Монӣ**. 2. сурат, лавҳаи наққошӣ. 3. номи як паҳлавони тӯронӣ. 4. номи деве аз Мозандарон, ки бо дасти Рустам кушта шудааст.

**арз** ارز *асоси замони ҳозира* аз **арзидан**.

**АРЗ** I *а.* ارض замин, хок; **арзу само** замину осмон; **кураи арз** кураи Замин.

**АРЗ** II *а.* عرض 1. баён, изҳор. 2. баёни аҳвол, гузориши аҳвол. 3. хоҳиш, талаб; **арзи ҳол** изҳори аҳвол, баёни ҳол; **арзу дод** шикоят; **арз доштан** а) майли гуфтани чизеро доштан; б) талаб доштан; **арз кардан**, изҳор намудан, гуфтан; **арз шудан** изҳор гардидан; маълум карда шудан; **арзи** *касеро* **шунидан** шикояти касеро шунидан; ҳоҷату талаби касеро гӯш кардан; **арзи муддао кардан** матлаби худро баён намудан; **арзи ташаккур намудан** сипосгузорӣ кардан, ташаккур гуфтан; **арзу дод кардан** шикоят намудан; **арзу доди** *касеро* **пурсидан** талаб ва шикояти касеро гӯш кардан; **ба арзу доди** *касе* **расидан** а) шикояти касеро гӯш кардан; б) хоҳишҳои касеро ба ҷо овардан; ◊ **арзи ҳастӣ кардан** даъвои мавҷудият кардан; ба вуҷуд омадан.

**АРЗ** III *а.* عرض 1. паҳноӣ, бар; *муқоб.* **тӯл**; **арзу тӯл** паҳноӣ ва дарозӣ, бару қад; **дар арзи...** дар муддати... 2. фосилае, ки аз экватор ба тарафи шимол ва ҷануб дар хати меридиан ба воситаи дараҷаҳо ифода мегардад.

**АРЗ** IV ارز *ниг.* **асъор**.

**АРЗА** *а.* عرضه *ниг.* **ариза**.

**АРЗАДОШТ** عرضه‌داشت баёни аҳвол; шикоят аз ҳоли худ.

**АРЗАН** ارزن 1. навъе аз ғалладона, ки аксар ба парандагон медиҳанд ва аз орди он нон ҳам мепазанд. 2. гиёҳи арзан, ки аз хонаводаи гандумҳо мебошад, говрас; **аз гунҷишк тарсӣ, арзан накор** (*зарб.*); **арзан барин...** хеле кам...; ҳеҷ.

**АРЗАНДА** ارزنده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **арзидан**. 2. сазовор, шоиста, лоиқ, муносиб, меарзидагӣ. 3. қиматбаҳо, арзишнок; **гавҳари арзанда** дурри қиматбаҳо.

**АРЗАНДАГӢ** ارزندگی сазоворӣ, шоистагӣ, лоиқӣ.

**АРЗАНЗОР** ارزنزار маҳалли кишти арзан, киштзори арзан.

**АРЗАНӢ** ارزنی *мансуб ба* **арзан**; аз арзан пухташуда; **нони арзанӣ** нони аз орди арзан пухташуда; **давои нони арзанӣ – оби ҷӯш** (*зарб.*).

**АРЗАНКОРӢ** ارزنکاری *исми амал аз* **арзан коридан**; кишти арзан.

**АРЗАНХОРА** ارزنخوار *кит., ниг.* арзанхӯр(ак).

**АРЗАНХӮР(АК)** (ارزنخور(ک *зоол.* як навъ парандаи хушхони даштӣ.

**АРЗБАР** ارضبر хусусияти барномаҳои иқтисодии ниёзманд ба арзҳои хориҷӣ дар кишварҳои камрушд ва рӯ ба тараққӣ.

**АРЗБАРӢ** ارضبری мизони пардохтҳои арзӣ дар тавлиди молу коло нисбат ба арзиши умумии он.

**АРЗЁБ** ارزیاب таъйинкунандаи арзиши чизе, баровардкунандаи қимат ва нарх.

**АРЗЁБӢ** ارزیابی 1. баррасии ҷанбаҳои мусбат ва манфии чизе. 2. муайян кардани арзиши чизе, баҳодиҳӣ; **арзёбӣ кардан** баҳо додан; дар бораи арзишу аҳамияти чизе изҳори ақида кардан.

**АРЗИДАН** ارزیدن 1. қимат доштан, арзиш доштан, баҳо доштан; **ба як пули пучак намеарзад // ба як ҷав намеарзад** ҳеҷ қимат надорад, ба арзише соҳиб нест. 2. *маҷ.* сазовор будан, шоиста ва лоиқ будан; **ба таъриф меарзидагӣ** шоистаи таъриф.

**АРЗИЗ** ارزیز қалъагӣ (*ба маънои* **алюминий** *ис-*

*теъмол шуданаш ғалат аст*).

**АРЗИШ** ارزش 1. қимат, баҳо, нарх; **арзиш доштан** арзидан. 2. *маҷ.* қадр, шоистагӣ, сазоворӣ. 3. *иқт.* миқдори муайяни меҳнати ҳатмии ҷамъиятӣ, ки барои истеҳсоли мол сарф шуда, дар худи ҳамин мол таҷассум ёфтааст: **арзиши аслӣ, арзиши изофа, арзиши меҳнат, арзиши мубодилавӣ**.

**АРЗИШГУЗОРӢ** ارزش‌گذاری арзишёбӣ, нархгузорӣ, қиматгузорӣ.

**АРЗИШЁБӢ** ارزش‌یابی муайян ва таъйин кардани арзиши чизе бар асоси қонунҳо ва муқарраротҳи хос.

**АРЗИШМАНД** ارزشمند 1. гаронбаҳо, пурқимат, нафис, пурарзиш. 2. арҷманд, мӯҳтарам, дорои қадру эҳтиром: **инсони арзишманд**.

**АРЗИШНОК** ارزشناک қиматдор, қиматнок, баҳодошта.

**АРЗӢ** I عرضی арздошта, аризадор.

**АРЗӢ** II ارضی *мансуб ба* **арз**; заминӣ, ҳудудӣ.

**АРЗКУНАНДА** عرض‌کننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **арз кардан**; он ки арз мекунад, шикоятчӣ, шокӣ.

**АРЗМАНД** ارزمند арзишманд, дорои арзиш, боарзиш.

**АРЗНОМА** عرض‌نامه номаи арз, номае, ки дар он арзу хоҳишу баёноти касе навишта шудааст.

**АРЗОҚ** ارزاق *ҷ.* **ризқ** (озуқа).

**АРЗОЛ** *а.* ارذال *ҷ.* **разил** (нокасон).

**АРЗОН** ارزان 1. камбаҳо, камқимат, камарзиш, зидди гарон; **арзон кардани арзиши аслӣ** маҷмӯи қимати (арзиши) чизҳои ба тавлиди ягон мол сарфшавандаро камтар карда, он молро истеҳсол кардан. 2. аз нархи муқарраӣ пасттар, на ба дараҷаи нархи муқаррарӣ, балки камтар аз он; **ба нархи арзон**… а) камтар аз арзиши худ, бо баҳои кам; ба нархи нозил; б) *маҷ.* ба осонӣ, бе саъю кӯшиши зиёд; **коргари арзон** коргаре, ки музди меҳнати ӯ нисбат ба музди меҳнати коргарони дигар барои корфармо камтар аст; **арзон афтидан** бо пул ё меҳнати андак ба даст даромадан, бо маблағи камтар ҳосил шудан; **арзон кардан** нархи чизеро аз пештара пасттар кардан, аз нархи муқарраӣ пасттар кардани чизе; **арзон нарх кардан** нархи чизеро паст кардан, нархашро аз будаш кам кардан; **арзон рафтан** бо баҳои кам фурӯхта шудан; **арзон фурӯхтан** а) нисбат ба нархи муқаррарӣ камтар фурӯхтан, аз арзиши худ кам карда фурӯхтан; б) *киноя аз* зоеъ гардонидан, камқадр кардан; **ба нархи арзон рафтан** камтар аз нархи худ ба фурӯш рафтан, бо баҳои кам фурӯхта шудан; **нарх арзон шудан** паст фуромадани баҳо; аз пештара поён фуромадани баҳо, поён фуромадани нархи пештара.

**АРЗОНБАҲО** ارزانبها он чи баҳои арзон дорад, камбаҳо, камарзиш.

**АРЗОНӢ** ارزانی 1. арзон будан, камбаҳоии чизҳо, ба нархи арзон ёфт шудани ҳамаи чизҳо; *муқоб.* **қиматӣ** *ва* **геронӣ**; *маҷ.* фаровонӣ. 2. *маҷ.* муносиб, сазовор, шоиста; ◊ **арзонӣ доштан** ато кардан, бахшидан.

**АРЗОНФУРӮШ** ارزانفروش фурӯшандаи молу ҷинсҳо бо нархи камтар аз ҳадди маъмул.

**АРЗОНФУРӮШӢ** ارزانفروشی фурӯхтани молу ашё бо қимати камтар аз ҳадди маъмул.

**АРИЗА** *а.* عریضه 1. номаи хоҳиш ва илтимос доир ба ягон кор ё аҳволи худ, ки ба касони масъули дахлдор ё ба номи идораҳо навишта мешавад, арзи ҳол, номаи баёни ҳол. 2. арз, хоҳиш, илтимос, шикоятнома; **ариза додан** илтимоснома навишта супоридан.

**АРИЗАБАР** عریضه‌بر *таър.* он ки номаҳои хоҳиш, шикоят ва ғайраро ба марказ мерасонид.

**АРИЗАБАРДОР** عریضه بردار *таър.* шахси амалдори даргоҳи ҳокимон, ки илтимосномаҳои гуногун аз дасти ӯ мегузаштанд.

**АРИЗАБАРӢ** عریضه‌بری *таър.* вақти муайяни ариза қабул кардани ҳокимон аз амалдорони худ, ки дар даргоҳи онҳо барпо мегардид.

**АРИЗАБОЗ** عریضه‌باز он ки баҳудаю беҳуда ариза менависад, аризаи шикоятӣ навиштанро дӯст медорад.

**АРИЗАБОЗӢ** عریضه‌بازی баҳудаву беҳуда машғули аризанависӣ шудан.

**АРИЗАДИҲАНДА** عریضه دهنده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **ариза додан**. 2. он ки

ариза медиҳад (*барои ба кор қабул шудан ё аз кор рафтан ва м. ин*).

**АРИЗАНАВИС** عریضه نویس он ки ариза менависад, нависандаи ариза.

**АРИЗАНАВИСӢ** عریضه نویسی *исми амал аз* **ариза навиштан**; бо навиштани ариза машғул шудан.

**АРИЗАХОН** عریضه خوان *таър.* он ки дар ҳузури подшоҳ ё ҳоким аризаҳоро мехонд.

**АРИЗАЧӢ** عریضچی 1. *таър.* амалдоре, ки вазифааш аз пешниҳод намудани ариза, илтимоснома, шикоятномаҳои омада ба амир ва ҳоким иборат буд. 2. *гуфт.* аризадиҳанда, шикояткунанда.

**АРИЗАЧӮБ** عریضه‌چوب *таър.* чӯби махсуси лӯлашакли дарунхолӣ, ки амалдорони амир дар даруни он ариза, талабнома ва илтимосномаҳояшонро андохта, ба даргоҳ мефиристонданд.

**АРИКА** *ю.* اریکه *кит.* тахт, тахти ороста.

**АРИН** *а.* عرین *кит.* беша, ҷангалзор, найзор; **шери арин** шери ҷангал.

**АРИФМЕТИКА** *ю.* اریفمتیکه илм дар бораи ададҳо ва амалиёти доир ба онҳо, илми ҳисоб, илми шумор.

**АРИФМЕТИКӢ** اریفمتیکی *мансуб ба* **арифметика**.

**АРИФМОМЕТР** *ю.* اریفمامتر асбоби ҳисоббарории рӯимизӣ.

**АРИШ** *а.* عریش 1. ду шоҳтири ароба, ки аспро ба миёни он мебанданд. 2. *кит.* коза, хайма, кулба.

**АРИЯ** *ит.* اریه суруде, ки дар опера як кас бо мусиқӣ мехонад.

**АРЙЕРГАРД** اریرگرد *ҳ.* як қисми лашкар, ки барои муҳофизати қувваҳои асосӣ аз паси он ҳаракат мекунад, ақибдор; *муқоб.* **ҷилавдор**.

**АРК** ارک қалъаи амир, хон ё ҳокимнишин дар даруни ҳисори шаҳр, қалъаи хурд дар миёни қалъаи бузург.

**АРКОН** *а.* ارکان 1. *ҷ.* **рукн** (сутунҳо). 2. *маҷ.* узвҳои асосии бадан. 3. *маҷ.* бузургон, калонҳо, коргардонон; **аркони давлат** зимомдорони давлат, мансабдорони бузурги ҳукумат.

**АРКТИКА** *ю.* ارکتیکه минтақаи қутби шимолии кураи Замин.

**АРКТИКӢ** ارکتیکی *мансуб ба* **Арктика: экспедитсияи арктикӣ**.

**АРҚАМ** *а.* ارقم *кит., зоол.* мори сиёҳу сафед, мори алобуло ва чипор, мори заҳрнок.

**АРҚОМ** *а.* ارقام *ҷ.* **рақам**.

**АРМАД** *а.* ارمد 1. ранги хокистарӣ, хокистаргун, хокистарранг. 2. он ки дарду касалии чашм дорад, беморчашм.

**АРМАЛ** *а.* ارمل *кит.* 1. марди безан, муҷаррад. 2. *маҷ.* марди бечора, мӯҳтоҷ ва нотавон.

**АРМАЛА** *а.* ارمله *кит.* 1. зани бешавҳар, бевазан. 2. *маҷ.* зани бечора, мӯҳтоҷу нотавон.

**АРМАНДА** ارمنده *кҳн.* ором, сокит, беҳаракат.

**АРМАНӢ** ارمنی 1. *мансуб ба* **Арманистон; забони арманӣ** забоне аз хонаводаи забонҳои ҳиндуаврупоӣ, ки дар Арманистон, Туркия ва баъзе кишварҳои дигар ривоҷ дорад; **арманиҳо** халқи Арманистон, мардуми арман. 2. сокини Арманистон.

**АРМАНИТАБОР** ارمنی‌تبار арманинажод, мардуми арманиасл.

**АРМАТУРА** *лот.* ارمتوره 1. асбоб ва анҷомҳои ягон дастгоҳ, мошина ё таҷҳизоти баркӣ. 2. *сохт.* устухонбандии филизӣ, ки дар байни маснуоти бетонӣ мегузоранд (*барои мустаҳкам шудани он*), сихгул.

**АРМАТУРБАНД** ارمتوربند он ки дар сохтмон ба бастани арматураҳо машғул аст.

**АРМАТУРСОЗӢ** ارمتورسازی муассиса ва корхонае, ки ба истеҳсоли арматура машғул аст.

**АРМАТУРЧӢ** ارمتورچی он ки устухонбандиҳои филизӣ месозад, коргари арматурсоз.

**АРМОН** ارمان орзу, ҳасрат; **аз ҷаҳон ба армон рафтан** орзуҳо амалӣ нагардида фавтидан, ноумед аз дунё гузаштан; **ба дил армон доштан** ҳасрате доштан; **дар дил армон намондан** ҳамаи орзуҳо амалӣ гардидан.

**АРМУҒОН** ارمغان тӯҳфае, ки мусофир аз сафар меоварад, ҳадя, савғот, раҳовард; **армуғон**

**овардан** тӯҳфа овардан.

**АРМУҒОНӢ** ارمغانی тӯҳфашаванда, савғотӣ.

**АРНАБ** *а.* ارنب *кит.* харгӯш.

**АРОБА** ارابه воситаи нақлиёти чархдор, ки маъмулан аз чӯб сохта мешавад ва аз он барои боркашӣ ва саворӣ истифода баранд; **аробаи аспӣ** аробае, ки онро асп мекашад; **аробаи дучарха** аробае, ки ду чарх дорад; **аробаи каппадор** аробаи болопӯш; **аробаи кӯтак** аробаи худчарх; **аробаи рессордор** аробае, ки нишастгоҳи он дар рӯи рессор - пружина сохта шудааст; **аробаи чорчарха** аробае, ки чор чарх дорад; **аробаи кӯқандӣ** аробаи чархҳояш калон, ки болопӯшида ҳам мешавад; **ароба кашидан (рондан)** ба аробакашӣ машғул шудан; ◊ **аробаи хушку холиро гирифта гурехтан** моҳияти масъаларо нафаҳмида ғавғо бардоштан.

**АРОБАГАРД** ارابه‌گرد :**роҳи аробагард** роҳе, ки аз он ароба мегардад, роҳи барои рафтуои ароба мувофиқ.

**АРОБАГУЗАР** ارابه گذر ҷое, ки бо ароба гузаштан мумкин аст: **роҳи аробагузар**.

**АРОБАДАРО** ارابه درا ҷое ё даре, ки аз он даромада баромадани ароба мумкин аст.

**АРОБАКАШ** ارابکش он ки ароба меронад.

**АРОБАКАШӢ** ارابکشی *исми амал аз* **ароба кашидан**; шуғл ва касби аробакаш.

**АРОБАРОН** ارابران *ниг.* **аробакаш**.

**АРОБАРОНӢ** ارابرانی *ниг.* **аробакашӣ**.

**АРОБАСАВОР** ارابه‌سوار аробарон, савори ароба, аробанишин.

**АРОБАСАВОРӢ** ارابه‌سواری дар ароба савор шуда сайру гашт кардан.

**АРОБАСОЗ** ارابه‌ساز он ки ароба месозад, устои созандаи ароба.

**АРОБАСОЗӢ** ارابه سازی ароба сохтан: **устохонаи аробасозӣ**.

**АРОБАХОНА** ارابه خانه ҳавлӣ ё сарое, ки аробаҳо меистанд.

**АРОБАЧА** ارابچه аробаи хурд; **аробачаи бачагона** аробаи хурд барои савор карда гаштани бачаҳои хурдсол.

**АРОЗ** اراز *гуфт.* ранҷиш, ранҷидан; ранҷидан аз рӯи ноз; қаҳр кардани касе аз рӯи он, ки гӯё ба иззати нафсаш расида бошанд.

**АРОЗИЛ** *а.* اراذل *ҷ.* **арзал** (разилон, нокасон).

**АРПАБОДИЁН** اریه‌بادیان *бот.* 1. гиёҳи якдусолае, ки тухмаш зирамонанди хушбӯи равғандор аст ва дар қаннодӣ, тиб ва атриёт ба кор бурда мешавад. 2. тухми бодиён, розиёна.

**АРПАХОН//АРПАҒОН** ارپخان//ارپغان *бот.* як навъ гиёҳи қадпаст, ки дар дашту адир мерӯяд.

**АРПАШОЛӢ** اریه‌شالی *бот.* навъе аз шолӣ, ки хӯша ва донааш нисбатан дарозтар аст.

**АРРА** اره абзори оҳанини дандонадори бодаста ва камон, ки бо он чӯбу тахта ва филизот мебуранд; **арраи барқӣ** аррае, ки ба воситаи қувваи барқ ба ҳаракат даровarда мешавад; **арра кардан // арра кашидан** бо арра буридан; ◊ **арраи пушт** мӯҳраҳои пушт; **арраи умр** одами бад, ки табъи касро хира кардан мегирад; **«дандон дорад» гуфта, аррaро дар хона роҳ надодан** аз бадӣ хеле эҳтиёт кардан.

**АРРАВОР** اره‌وار аррамонанд.

**АРРАГӢ** اره گی 1. *мансуб ба* **арра**. 2. мисли дандони арра, дандонадор.

**АРРАДОС** ارّه‌داس *ниг.* **бедабурак**.

**АРРАЗАБОН** ارّه‌زبان 1. он чи ба дандонҳои арра монанд аст. 2. *маҷ.* теззабон, забондароз, бадзабон.

**АРРАКАШ** ارّه‌کش он ки бо арра мебурад, арракунанда.

**АРРАКАШӢ** ارّه‌کشی *исми амал аз* **арра кашидан**; арра кардан, бо арра буридан; шуғли арракаш.

**АРРАМАЙДА** ارّه‌میده резаҳое, ки дар вақти бо арра буридани чӯбу тахта ва филизот ҳосил мешавад.

**АРРАМОНАНД** ارّه‌مانند мисли дандонаи арра, арравор.

**АРРАМОҲӢ** ارّه‌ماهی *зоол.* навъи моҳӣ бо бадани дарозрӯя, ки фуки дарози он ба арра монанд аст.

**АРРАМӮЙ** ارّه‌موی арра бо дандонаҳои бисёр резаи риштамонанд барои нозуку маҳин буридани чӯб ва гулбурӣ дар чӯб.

**АРРАПУШТ** ارّه‌پشت *ниг.* **сутунмӯхра**.

**АРРАПУШТДОР** ارّه‌پشت‌دار **:ҳайвоноти аррапуштдор** *зоол.* ҳайвоноте, ки аррапушт доранд; ҳайвонҳое, ки пушти баданашон мисли арра дандонашакл аст.

**АРРАС//АРРОС** ارّس//ارّاس 1. *ниг.* **ар-ар** 2. 2. доду фарёди баланд; наъраи гӯшхарош; **аррос задан** баланд фарёд кардан.

**АРРОДА** *а.* عرّاده *кҳн.* олати ҷангии қадимии манҷаниқмонанд, ки бо он ба тарафи душман санг мепартофтанд.

**АРС** I ارس *кҳн.* ашк, оби дида.

**АРС** II *а.* عرص *кит.* чобуку боғайрат будан, ҷасур будан.

**АРСА** *а.* عرصه 1. майдон, саҳро; **арсаи кор** майдони меҳнат ва фаъолият; **арсаи корзор, арсаи мубориза** майдони мубориза; майдони ҷангу набард; **арсаи ҳаёт** зиндагӣ. 2. *маҷ.* миқёс: **арсаи байналхалқӣ; арсаи шатранҷ** тахтаи шатранҷ.

**АРСАГОҲ** عرصه گاه саҳна, майдон.

**АРСАЛОН** *т.* ارسلان *кит.* 1. шер. 2. *маҷ.* шуҷоъ, далер.

**АРСИНҲО** ارسینها *хим.* гурӯҳи таркибҳои органикии маргимуш, ки заҳролудкунанда мебошанд.

**АРТЕЗИАНӢ** ارتیزئنی :**чоҳи артезианӣ** чоҳи чуқури пармашуда, ки обаш бо фишори худ берун мерезад.

**АРТЕЛ** *р.* ارتیل *таър.* 1. ширкати як гурӯҳ одамони ягон ихтисос ё касб барои кори якҷоя дар асоси меҳнат ва ҷавобгарии умумӣ. 2. *кҳн.* шакли асосии сотсиалистии иттиҳодияи истеҳсолии меҳнаткашон, ки дар даврони шӯравӣ дар заминаи умумӣ будани воситаҳои истеҳсолот хоҷагии коллективонаро ташкил карда буданд: **артели либосдӯзӣ, артели мӯзадӯзон**.

**АРТЕРИОСКЛЕРОЗ** *ю.* ارتیرآسکلیراز *тиб.* бемории рагҳои шараён.

**АРТИКЛ** *фр.* ارتیکل *збш.* ҳиссачаест, ки дар баъзе забонҳо бо исм омада, ба он маъноҳои муайянӣ ё номуайянӣ, мансубият ба ҷинс *ва г.* медиҳад.

**АРТИЛЛЕРИЯ** *фр.* ارتیلیریه *ҳ.* 1. маҷмӯи силоҳҳои калони оташфишони ҷангӣ (*аз қабили тӯп*). 2. навъи артиш, ки аслиҳаи асосии он тӯпҳо мебошанд.

**АРТИСТ** *фр.* ارتیست *таър.* он ки бо касбу кори хондани сурудҳо, навохтани оҳангҳои мусиқӣ ва иҷрои нақшҳо дар саҳна машғул аст, ҳунарпеша: **артисти халқӣ, артисти шоистаи Тоҷикистон; артисти Халқии ИҶШС** унвони фахрие буд (*дар собиқ Иттиҳоди Шӯравӣ*), ки ба ҳунарпешагон барои хизматҳои шоёнашон дода мешуд.

**АРТИШ** ارتش қувваҳои мусаллаҳи низомии давлат, армия; лашкар, қӯшун; **артиш кашидан** *ниг.* **лашкар** (**лашкар кашидан**).

**АРӮЗ** *а.* عروض *адш.* 1. илми вазни шеър ва қоидаҳои он; вазни шеър. 2. охирин рукни мисраи аввали ҳар байт.

**АРӮЗӢ** عروضی 1. *мансуб ба* **арӯз**; *марбут ба* **арӯз**. 2. он ки аз илми арӯз огоҳ аст, олими арӯзшинос.

**АРӮЗШИНОС** عروض‌شناس коршиноси риштаи арӯз, вазни шеър.

**АРӮС** *а.* عروس 1. духтаре, ки нав шавҳар кардааст. 2. зан нисбат ба хонаводаи шавҳараш, келин; **арӯс овардан, арӯс фуровардан** хонадор кардани писар. 3. *маҷ.* ҳар чизи бисёр зебо ва марғуб; ◊ **арӯси сол** фасли баҳор; **арӯси ховар** офтоб.

**АРӮСАК** عروسک 1. *шакли тасгир ва навозишии* **арӯс**; арӯси хурду камсинну соли зебо. 2. лӯъбати кӯдакон (хусусан духтарчаҳо), ки ба шакли инсон сохта шудааст, лӯхтак, зоча. 3. *кҳн.* олати ҷангии қадимӣ, ки бо он ба тарафи душман санг меандохтанд, маннҷаниқи хурд.

**АРӮСАКАНДОЗ** عروسک‌انداز *кҳн.* он ки дар майдони ҷанг бо арӯсак (манҷаниқи хурд) ба тарафи душман сангу оташ меандохт.

**АРӮСАКБОЗ** عروسک‌باز кӯдакон ва махсусан духтарчаҳое, ки бо арӯсак бозӣ мекунанд, лӯхтакбоз.

**АРӮСАКБОЗӢ** عروسک‌بازی бозӣ кардан бо арӯсак, лӯхтакбозӣ.

**АРӮСБАРОН** عروسک‌بران маросими бурдани арӯс ба хонаи домод.

**АРӮСБИНОН//АРӮСБИНӢ** عروسبینان//عروسبینی маросими аввалин бор ба дидани арӯс омадани хешон ва наздикон пас аз тӯйи никоҳ.

**АРӮСӢ** عروسی 1. *мансуб ба* **арӯс**; он чи ба арӯс хос аст: **либоси арӯсӣ**, **одоби арӯсӣ**. 2. ҷашни издивоҷ, никоҳ.

**АРӮСТАЛ(А)БОН** عروس‌طلبان маросими даъвати (омадани) арӯс ба хонаи волидайн.

**АРӮСШАВАНДА** عروس‌شونده духтаре, ки барои арӯсӣ номзад шудааст, арӯси оянда.

**АРФА** *олм.* ارفه *мус.* як навъ асбоби мусиқии чангмонанди калон, ки бо нохун навохта мешавад; уд.

**АРХАИЗМ** *ю.* ارخئزم *збш.* калима ё ибораи аз истеъмол баромада, кӯҳнашуда.

**АРХАР** ارخر *зоол.* ҳайвони ҷуфтсум аз хонаводаи мешҳо.

**АРХЕЙ** *ю.* ارخیی **:эраи архей** қадимтарин давраи таърихи геологияи замин; эраи азой.

**АРХЕОЛОГ** *ю.* ارخیآلاگ *ниг.* **бостоншинос**.

**АРХЕОЛОГИЯ** *ю.* ارخی‌آلاگیه *ниг.* **бостоншиносӣ**.

**АРХИВ** *лот.* ارخیو *ниг.* **бойгонӣ**.

**АРХИТЕКТОР** *ю.* ارخیتیکتار *ниг.* **меъмор**.

**АРХИТЕКТУРА** *ю.* ارخیتیکتوره *ниг.* **меъморӣ (санъати меъморӣ)**.

**АРҲАМ** *а.* ارحم раҳимтар, меҳрубонтар, бахшандатар.

**АРҲАМАРРОҲИМИН** *а.* ارحم‌الراحمین *д.* раҳмдилтарини раҳмдилон, бисёр раҳмкунанда; бахшандатарини бахшандагон (*сифати Худо*).

**АРҲОМ** *а.* ارحام *ҷ.* **раҳим** II: **арҳоми замин** таги замин, даруни замин.

**АРЧА** ارچه як навъ дарахти сӯзанбарги ҳамешасабз, ки бештар дар кӯҳҳо мерӯяд; коҷ; **арчаи солинавӣ** а) дарахти арчаи барои пешвози соли нав оро додашуда; б) ҷашни шеъру рақси одатан атфол барои истиқболи соли нав дар атрофи арчаи бо бозичаҳо зинат додашуда.

**АРЧАЗОР** ارچه‌زار ҷое, ки арчаи бисёр дорад, ҷои серарча.

**АРЧАНД** ارچند *шакли кӯтоҳшудаи* **агарчанд**.

**АРЧИ** ارچه *шакли кӯтоҳшудаи* **агарчи**.

**АРҶ** ارج қадр, қимат, эътибор; **арҷ гузоштан** баҳои сазовор додан; иззату ҳурмат кардан.

**АРҶАЛ** ارجل *кит.* 1. аспе, ки дар як пояш аломати сафедӣ бошад, аспе, ки як пояш сафед бошад. 2. *маҷ.* сафед.

**АРҶМАНД** ارجمند 1. боқадру қимат, соҳибқадр, иззатманд, гиромӣ, азизу мӯҳтарам; **арҷманд кардан** соҳиби қадру эътибор намудан, иззатманд гардонидан; **арҷманд шудан** соҳиби мартаба гаштан, қадру қимат пайдо намудан. 2. пурқимат, гаронбаҳо.

**АРҶМАНДӢ** ارجمندی соҳибэҳтиромӣ, иззатмандӣ, сазоворӣ, шоистагӣ, бузургворӣ, баландмақомӣ; **арҷмандӣ ёфтан** иззату эҳтиром пайдо кардан, арҷманд шудан.

**АРШ** *а.* عرش 1. тахт, сарир. 2. осмон; **арши аъло** осмони баланд; **аршу фарш** осмону замин; ◊ **ба арши аъло бардоштан** бисёр таъриф кардан, бисёр бардор-бардор кардан; **нола ба арш баровардан** сахт нолидан; **худро дар арши аъло дидан** кибру ғурурро ба дараҷаи аъло расонидан, аз мартабаи худ хеле болидан.

**АРША** *а.* عرشه *кит.* 1. баландии саҳни киштӣ, ки аз он ҷо киштиро идора мекунанд. 2. айвон, пешайвон, шипанг.

**АРШАД** *а.* ارشد *кит.* калонтар, бузургтар.

**АРШИЁН** عرشیان *д. киноя аз* фариштагон.

**АРШӢ** عرشی *мансуб ба* **арш**.

**АРШНИШИН** عرش‌نشین *кит.* тахтнишин, подшоҳ.

**АРШПАЙМО** عرش‌پیما паймояндаи арш, аршгард, осмонгард.

**АСАБ** *а.* عصب пай ё торҳои борик, ки аз мағзи сар ба тамоми узвҳои бадан паҳн шудааст ва ҳиссу ҳаракат дар аъзои бадан ба он вобаста аст; **системаи асаб** тамоми торҳои асаб, ки бо

мағзи сар пайваст мебошад; ◊ **асаб вайрон гардидан (шудан)** ба ҳаяҷон омадан, оташин шудан; **асаб ором гирифтан** вазъи мӯътадил пайдо кардан, ором шудан, таскин ёфтан; **ба асаби** *касе* **расидан // ба торҳои асаби** *касе* **нохун задан** касеро асабонӣ кардан.

**АСАБА** *а.* عصبه *кит.* 1. *ниг.* **асаб**. 2. хешовандони мардина аз тарафи падар; фарзандони писарӣ.

**АСАБДАРД** عصبدرد *тиб.* бемории асабҳои канорӣ, ки бо илтиҳобу омос ва неврит меанҷомад (невралгия).

**АСАБИЁНА** عصبیانه дар ҳолати асабонӣ, хашмгинона, оташинона.

**АСАБИМИЗОҶ** عصبیمزاج он ки мизоҷи ба андак сахтии рӯзгор тобнаоваранда дорад; он ки ба ҳар чиз зуд асабонӣ мешавад, зудранҷ; тундмизоҷ.

**АСАБИНАМО** عصبینما монанд ба асабонӣ, асабонишуда, хашмгиншуда.

**АСАБИЯТ** *а.* عصبیت ҳолати асабӣ будан, хашмгинӣ; **асабият гирифтан** *ниг.* **дар асабият афтодан**; **дар асабият афтодан** асабонӣ шудан, хашмгин гардидан, дар ғазаб шудан.

**АСАБӢ** عصبی 1. зуд ба ҳаяҷон оянда, ноором, рӯҳан нороҳат. 2. хашмгин, ғазабнок; **асабӣ шудан** а) ба сустии асаб гирифтор шудан, ба касалии асаб дучор шудан; б) ба хашм омадан, ғазабнок гардидан.

**АСАБКАШӢ** عصب‌کشی *тиб.* дар дандонпизишкӣ маҷмӯи амалиётест оид ба гирифтани торҳои асаб ва тозаву зиддиуфунӣ кардани ҷои решаи дандон ва инчунин пур кардани он.

**АСАБКУШӢ** عصب‌کشی *тиб.* бо истифода аз усулҳои физикӣ ва химиявӣ аз байн бурдани бофтаҳои асаб барои таскини дард.

**АСАБОНИЯТ** عصبانیت асабият, хашмгинӣ, ғазабнокӣ.

**АСАБОНӢ** عصبانی асабӣ, хашмгин, ғазабнок; **асабонӣ кардан** ба хашм овардан, ғазабнок намудан; **асабонӣ шудан (гардидан)** хашмгин шудан, ғазабнок гардидан, ҳолати таодули мизоҷи худро аз даст додан.

**АСАБШИНОСӢ** عصب‌شناسی *тиб.*, *биол.* гурӯҳи илмҳо дар бораи сохтор ва низоми кору табобати бемориҳои системаи асаб, неврология.

**АСАВ** اسو 1. як навъ касалии асп, ки аз камқувватӣ падидор мегардад. 2. аспи лоғар ва корношоям.

**АСАД** *а.* اسد 1. шер, шери даранда, шери беша. 2. номи моҳи панҷуми солшумории ҳиҷрии шамсӣ, ки дар форсӣ моҳи мурдод ном дорад ва он ба июл ва август рост меояд: **бурҷи Асад** *нуҷ.* номи яке аз дувоздаҳ бурҷи фалакӣ.

**АСАЛ** *а.* عسل моддаи шакарини ғафс, ки занбӯри асал аз шираи гулҳо ҳосил мекунад, шаҳд, ангубин; **гул хор дораду асал занбӯр** (*зарб.*); **занбӯри асал** *ниг.* **занбӯр**; ◊ **аз даҳонаш асал мечакад (мерезад)** хеле хушгуфтор аст.

**АСАЛАК** عسلک 1. шакарак, ки дар барги растаниҳо аз шираи онҳо пайдо мешавад. 2. *гуфт.* ширинак, меҳрубонак: **асалаки бобо**.

**АСАЛИН//АСАЛӢ** عسلین//عسلی 1. *мансуб ба* **асал**; **асалдор**. 2. бисёр ширин: **кулчаи асалӣ**.

**АСАЛПАРВАР** عسل‌پرور он ки бо парвариши занбӯри асал машғул аст.

**АСАЛПАРВАРӢ** عسل‌پروری парвариши занбӯри асал.

**АСАЛТАЪМ** عسل‌طعم дорои таъми асал; бисёр ширин, хеле ширин.

**АСАМ(М)** *а.* اسم *кит.* он ки гӯшаш намешунавад, кар.

**АСАН(Н)** *а.* اسن *кит.* калонсолтар, солхӯрдатар, мусин(н).

**АСАР** *а.* اثر 1. аломат, нишона; аломати боқимонда аз чизе; **асар ёфтан** *аз касе, чизе* дарак пайдо кардан, хабар ёфтан; **асари ҳаёт намондан** барҳам хӯрдани зиндагӣ; **асари ҳаёт (зиндагӣ) нишон додан** зинда будан, зинда будани худро нишон додан; **асар намондан** *аз чизе* аломате набудан, мавҷуд набудани он чиз. 2. нақш аз ҷои пой, пайи по, из. 3. таъсир; **асар гузоштан** чизе боқӣ мондан; нишон боқӣ гузоштан; **асар бахшидан** таъсир кардан; **асар дидан** таъсир ёфтан, таъсир гирифтан; нишонае дидан; **асар доштан** таъсир кардан; **асар кардан** таъсир бахшидан. 4. чи-

зи навишташуда, чизи таълифгардида, чизи эҷодкарда.

**АСАРБАХШ** اثربخش *ниг.* **таъсирбахш**.

**АСАРБАХШӢ** اثربخشی *ниг.* **таъсирбахшӣ**.

**АСАРГУЗОР** اثرگذار *кит.* пайгузор, асарбахш.

**АСАРГУЗОРӢ** اثرگذاری *кит.* асар гузоштан, таъсир, пайгузорӣ.

**АСАРДУЗД** اثردزد он ки таълифи шахси дигарро тамоман ё қисман дуздида, аз они худ қаламдод мекунад.

**АСАРДУЗДӢ** اثردوزدی навиштаҷоти шахси дигарро дуздида, аз они худ вонамудан; сирқати адабӣ.

**АСАРКУНАНДА** اثرکننده *сифати феълии замони гузашта аз* **асар кардан**; он чи таъсир дорад, ботаъсир, таъсирбахш.

**АСАРНОК** اثرناک таъсирбахш, муассир.

**АСАРПАЗИР** اثرپذیر таҳти таъсир қароргиранда, мутаассиршаванда.

**АСАРПАЗИРӢ** اثرپزیری асарпазир будан; вазъ ва ҳолати асарпазир.

**АСАС** *а.* عسس *таър.* сардори шабгардон, миршаб.

**АСАФ** *а.* اسف *кит.* ғам, андӯҳ, ҳасрат.

**АСБЕСТ** *ю.* اسبیست *маъд.* маъданест, ки ба оташ тоб оварда, гармиро намегузаронад ва дар техника бисёр кор фармуда мешавад, сангпахта.

**АСБОБ** *а.* اسباب 1. *ҷ.* **сабаб**. 2.васила, восита. 3. лавозимот, чизу чораи даркорӣ; **асбоби аёнӣ** олатҳои намоишӣ барои таълим; **асбоби деҳқонӣ** лавозимоти деҳқонӣ; **асбоби зиёфат** васоили тараб, масолеҳи меҳмондорӣ; **асбоби зироат** олати киштукор; **асбоби истироҳат** васоили дамгирӣ; **асбоби китобат // асбоби хатнависӣ** лавозимоти хатнависӣ (*қалам, дафтар ва г.*); **асбоби маишат** васоили зиндагӣ; **асбоби мусиқӣ** соз, олати мусиқӣ (*дутор, най, рубоб ва г.*); **асбоби роҳ** чизҳои даркории сафар; **асбоби рӯзгор** чизҳои лозими зиндагӣ; **асбоби такфин** чизу чора барои дафни мурда; **асбоби тараб** васоили айш, василаҳои кайфу сафо; **асбобу абзол** олату афзор; **асбобу анҷом** чизу чораи рӯзгор; **асбобу ашё // асбобу ускуна** олату афзор, чизу чора.

**АСБОББАРОРӢ** اسباببراری истеҳсоли воситаҳои кору зиндагӣ: **саноати асбоббарорӣ**.

**АСБОБДОР** اسباب‌دار соҳиби лавозимот, соҳиби олату афзор; соҳиби молу мулк, доро, бадавлат.

**АСБОБСОЗ** اسباب‌ساز созанда ва истеҳсолкунандаи абзору олоти рӯзгор.

**АСБОБСОЗӢ** اسباب‌سازی истеҳсоли асбоб: **дастгоҳи асбобсозӣ**.

**АСБОБХОНА** اسباب‌خانه ҷои нигаҳдории асбобу анҷоми кор.

**АСБОСЕМЕНТ** *ю.* اسباسمینت сементи бо асбест омехта.

**АСГУДОР** اسگدار *кҳн.* қосид, чопар.

**АСҒАР** *а.* اصغر *кит.* хурдтар, майдатар.

**АСЕПТИКА** *ю.* اسپتیکه *тиб.* чорабиниҳои пешгирӣ аз фосид шудани хун дар вақти амалиёти ҷарроҳӣ ё муолиҷаи ҷароҳатҳо.

**АСЕТАТ** *лот.* اسیتت *хим.* намаки кислотаи сирко.

**АСЕТИЛЕН** *лот.* اسیتیلن гази беранги заҳрдору бадбӯи сӯхтанӣ, ки дар кафшери филизот, ҳосил намудани каучуки синтетикӣ *ва г.* истифода мешавад.

**АСИДА** *а.* عصیده *кҳн.*, *хӯр.* як навъ ҳалво, ҳалвои тар.

**АСИДОЗ** *лот.* اسیداز *биол.* беморие, ки аз бисёр шудани кислота дар хун ва дигар бофтаҳои бадан пайдо мегардад; хунукӣ гузаштан.

**АСИЛ** *а.* اصیل 1. покнажод, соҳибнасаб; наҷиб, дорои хислат ва хусусиятҳои хуб. 2. ҳақиқӣ, аслӣ.

**АСИЛЗОДА** اصیل‌زاده 1. он ки насаби олӣ дорад. 2. одами ҳақиқӣ, соҳиби хусусиятҳои хуб.

**АСИЛЗОДАГӢ** اصیل‌زاده‌گی асилзода будан, бонасаб будан, покнажодӣ.

**АСИ(М)МЕТРИЯ** *ю.* اسیمتریه вайронии таносуб, номутаносибӣ.

**АСИНХРОНӢ** *ю.* اسینخرانی **:муҳаррики баркии**

**асинхоронӣ** муҳаррики ҷараёни тағйирёбандаи барқ.

**АСИР** *а.* اسیر 1. дастгиршуда дар ҷанг ё тохтутоз, бандӣ. 2. гирифтор, побанд; мутеъ. 3. *маҷ.* ошиқ, дилдода, мафтун; **асири ишқ** гирифтори ишқ, дилдода; **асири ҳарбӣ** он ки дар ҷанг ба дасти душман афтодааст, бандӣ; **асир афтодан** бандӣ шудан; **асир гирифтан** бандӣ кардан дар ҷанг; **асир кардан** а) гирифтор намудан, побанд сохтан; б) *маҷ.* мафтун сохтан; **асир шудан** гирифтор гаштан, бандӣ шудан. 4. мушкил, душвор, сахт. 5. шира, шираи ангур.

**АСИРАК** اسیرک 1. *шакли тасгири* **асир**. 2. пораи харбузаю тарбуз, карч.

**АСИРАФТОДА** اسیرافتاده *сифати феълии замони гузашта аз* **асир афтодан**; он ки ба асорат афтодааст.

**АСИРВОР** اسیروار мисли асир, асирмонанд.

**АСИРӢ** اسیری 1. асир будан, побандӣ, бандигӣ, муқайяд гаштан; **ба асирӣ гирифтан** асир кардан, муқайяд сохтан. 2. гирифторӣ, побанди чизе будан.

**АСКАР** *а.* عسکر 1. хизматчии қатории қувваҳои мусаллаҳи давлат, сарбоз, ҷанговар, сипоҳӣ. 2. лашкар, сипоҳ; **аскари ихтиёрӣ** касе, ки бо ихтиёри худ ба сафи қувваҳои мусаллаҳ дохил шудааст, фидоӣ; **аскари қаторӣ** хизматчии ҳарбии одӣ (бе рутба) дар қувваҳои мусаллаҳи давлат, ҷанговари одӣ; **аскари пиёда** ҷанговари қӯшунҳои пиёдагард; **аскари савора** сарбози қӯшунҳои аспсавор; **аскари сурх** *таър.* ҷанговари рутбаи хурди шӯравӣ то аввалҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ.

**АСКАРБАЧА** عسکربچه сарбози ҷавон, ҷанговари ҷавон.

**АСКАРБОШӢ** عسکرباشی *таър.* сардори лашкар, саркарда.

**АСКАРГИРӢ** عسکرگیری даъват ба хизмат дар қувваҳои мусаллаҳи давлат, сафарбарӣ ба аскарӣ.

**АСКАРИДА** *ю.* اسکریده *зоол.* кирми паразити рӯдаи ҳайвоноти ширхор ва инсон, киҷҷа.

**АСКАРӢ** عسکری 1. *мансуб ба* **аскар**; хизмати ҳарбӣ; чун аскар хизмат кардан: **ба хизмати аскарӣ рафтан**. 2. ҳарбӣ, низомӣ; **интизоми аскарӣ** тартиб ва низоми ҳарбӣ; **либоси аскарӣ** либоси махсуси низомӣ, ки аскарҳо мепӯшанд.

**АСКАРКАШӢ** عسکرکشی роҳбарӣ кардан ба лашкар, лашкаркашӣ; ҳуҷум, ҳамла бо лашкар.

**АСКАРХОНА** عسکرخانه *гуфт.* ҷои истиқомати аскарон, лашкаргоҳ, сарбозхона, казарма.

**АСКИЯ** اسکیه *т.* бо ҳазлу шӯхӣ сухан гуфтан, мутоиба; **аския гуфтан (кардан)** мутоиба кардан.

**АСКИЯБОЗ** اسکیه‌باز аскиягӯй, бо ҳазлу шӯхӣ сухангӯянда.

**АСКИЯГӮӢ** عسکیه‌گوئی *исми амал аз* **аския гуфтан**; **аскиягӯӣ кардан** бо ҳамдигар бо ҳазлу шӯхӣ сухан гуфтан, мутоиба гуфтан.

**АСКИЯГӮЙ** عسکیه‌گوی мутоибагӯй, хуштабъ, шӯх.

**АСКИЯЧӢ** عسکیچی *ниг.* **аскиягӯй**.

**АСҚОЛ** *а.* اثقال *ҷ.* **сиқл** (чизҳои вазнин; вазниниҳо).

**АСЛ** *а.* اصل 1. реша, бех; асос, моҳият; **асли масъала** моҳияти масъала. 2. ҳақиқӣ, асил. 3. зот, насл, насаб, авлод, нажод; **аслу насаб** нажод, насл, зоту зурриёт; **аз асл** *ниг.* **дар асл; ба асли**... ба худи..., ба моҳияти...; **дар асли**... дар нусхаи аслӣ..., дар матни ҳақиқии...; **дар асл** а) аслан, аз ҷиҳати баромад; б) моҳиятан; дар ҳақиқат; **мисли асли қадим** монанди пештара, пештара барин.

**АСЛАМ** *а.* اسلم 1. *кит.* солимтар, тандурусттар, сиҳаттар; дурусттар.

**АСЛАН** *а.* اصلاً 1. асосан, ҳақиқатан, дар ҳақиқат. 2. дар асл, аз ҷиҳати насаб, аз ҷиҳати баромад. 3. *ниг.* **асло**.

**АСЛАЪ** *а.* اصلع *кит.* марде, ки мӯйҳои пеши сараш рехта бошад, одамсар.

**АСЛИҲА** *а.* اسلحه *ҷ.* **силоҳ**; 1. ҳама навъи силоҳ ё яроқи ҷангӣ (*шамшеру туфангу тӯп ва г.*); **анҷому аслиҳа** яроқу лавозимот; **бо зӯри аслиҳа** ба воситаи яроқ. 2. *маҷ.* восита.

**АСЛИҲАДОР** اسلحه‌دار 1. силоҳдор, босилоҳ, бояроқ, яроқнок. 2. масъули анбори аслиҳа, посбони анбори аслиҳа.

**АСЛИҲАДОРӢ** اسلحه‌داری 1. силоҳ доштан, бо худ нигоҳ доштани силоҳ. 2. *ниг.* **аслиҳахона**.

**АСЛИҲАНОК** اسلحه‌نار яроқнок, силоҳдор; **аслиҳанок шудан** яроқдор шудан, мусаллаҳ шудан.

**АСЛИҲАНОКШАВӢ** اسلحه‌ناکشوی *исми амал аз* **аслиҳанок шудан**; яроқнок шудан, мусаллаҳшавӣ.

**АСЛИҲАПАРТОӢ** اسلحه‌پرتایی тарки аслиҳа кардан, яроқпартоӣ, халъи силоҳ.

**АСЛИҲАСОЗ** اسلحه ساز яроқсоз.

**АСЛИҲАСОЗӢ** اسلحه‌سازی аслиҳа сохтан, яроқсозӣ: **корхонаи аслиҳасозӣ**.

**АСЛИҲАХОНА** اسلحه‌خانه ҷои нигоҳ доштани аслиҳа, анбори яроқ, қӯрхона.

**АСЛИЯТ** *а.* اصلیت *кит.* асл будан, асилӣ.

**АСЛӢ** اصلی асосӣ; ҳақиқӣ: **мақсади аслӣ**; **нусхаи аслӣ** дастнавис ё тасвире, ки аз рӯи он чоп мекунанд ё нусхаҳои дигар мебардоранд.

**АСЛО** *а.* اصلا аслан, тамоман, ҳеҷ, ҳеҷ гоҳ, ҳаргиз.

**АСЛОФ** *а.* اسلاف *ҷ.* **салаф** (гузаштагон, пешиниён).

**АСМАР** *а.* اسمر *кит.* гандумгун, сабзина.

**АСМО** *а.* اسما *ҷ.* **исм** (номҳо).

**АСНО** *а.* اثنا миёна, байн; **дар аснои** дар байни..., ҳангоми..., дар вақти...; **дар ин асно** дар ин вақт, дар ин ҳангом, дар ин байн.

**АСНОД** *а.* اسناد *ҷ.* **санад** (ҳуҷҷатҳо); **идораи сабти аснод** идораи нотариалӣ.

**АСНОМ** *а.* اصنام *ҷ.* **санам**, (бутҳо).

**АСНОФ** *а.* اصناف *ҷ.* **синф**; **аснофи меҳнатӣ // аснофи муздур** синфҳои аҳли меҳнат.

**АСО** *а.* عصا 1. чӯбе, ки барои такя карда роҳ гаштан истифода мешавад, чӯбдаст, таёқ; **асои бағалӣ** *ниг.* **асобағал**; **асои Мӯсо** *д.* асои Мӯсо-пайғамбар, ки тибқи ривоятҳо ба замин мепартофт, аждаҳо мешуд**; асои пирии падарон** *киноя аз* фарзандон, ки дар пирӣ мададгори падаронанд; **асои пир ба ҷои пир** (*зарб.*) дар мавриде гуфта мешавад, ки касе ҳозир набошаду шахси дигар ӯро иваз карда тавонад; **асо мегирифтагӣ шудан** пир шудан ё бемадор гаштан. 2. *маҷ.* такягоҳ; мададгор; **асои** *касе* **будан (шудан)** мададгор ва такягоҳи касе будан (шудан); **асои дасти** *касе* **шудан (гаштан)** такягоҳу мададгори касе шудан.

**АСОБАҒАЛ** عصابغل асои махсусе, ки одамони ланг ё дарди по ба зери бағал гирифта такякунон мегарданд.

**АСОБАДАСТ** عصابدست асодор: **одами ассобадаст**.

**АСОЗАНОН** عصازنان *феъли ҳол аз* **асо задан**, ба асо такякунон.

**АСОКАШ** عصاکش он ки аз дасти одами нобино дошта роҳнамоӣ мекунад, кӯркаш.

**АСОКИР** *а.* عساکر *кит.* 1. *ҷ.* **аскар**. 2. лашкар, сипоҳ.

**АСОЛАТ** *а.* اصالت асилӣ, наҷобат, асилзодагӣ.

**АСОМӢ** *а.* اسامی *ҷ.* **исм** (номҳо).

**АСОРАТ** *а.* اسارت асирӣ, гирифторӣ, бандагӣ; **ба асорат афтидан // гирифтори асорат шудан** ба асирӣ афтидан, асир гаштан.

**АСОРАТОВАР** اسارت‌آور асоратоваранда, ба асорат гирифторкунанда.

**АСОС** *а.* اساس 1. поя, бунёд, таҳкурсӣ, замина; ниҳод, асл, бех; **ба асоси // дар асоси**... мувофиқи..., аз рӯи...; **асос гузоштан** бунёд ниҳодан, замина ҳозир кардан; **асос ёфтан** бунёд гардидан, барқарор шудан. 2. *маҷ.* қонун, қоида. 3. далел, сабаб; **асос доштан** далел доштан; **асос кардан // ба асос гирифтан** чизеро ба ҳисоб гирифтан, чизеро мадди назар доштан; ба далеле такя кардан. 4. *грам.* қисми беванди калима, реша; **асосҳои феълӣ** *грам.* қисми бебандаку махсус сохтаи феълҳо, ки аз онҳо шаклҳои замонии феълҳо сохта мешаванд: **асоси замони гузаштаи феъл, асоси замони ҳозираи феъл**.

**АСОСА** *а.* اثاثه *кит.* мол, ашё, матоъ; чизу чораи хона; **асосаву дабдаба** ҳашамат, шукӯҳ.

**АСОСАН** *а.* اساساً 1. аслан, ҳақиқатан, ба эътибори асос (асл). 2. умуман, моҳиятан. 3. бештар; аксаран.

**АСОСГУЗОР** اساس گذار асосгузоранда, он ки

бунёд, таҳкурсӣ мениҳад, бунёдгузор, барпокунанда.

**АСОСГУЗОРАНДА** اساس‌گذارنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **асос гузоштан**; *ниг.* **асосгузор**.

**АСОСДОР** اساس‌دار *ниг.* **асоснок**.

**АСОСӢ** اساسی 1. аслӣ; ҳақиқӣ; умда. 2. муҳим, аҳамиятнок: **кори асосӣ, мавзӯи асосӣ; аз ҳама асосиаш** аз ҳама муҳимаш; **роҳи (кӯчаи) асосӣ** роҳи калони серрафтуой нисбат ба дигар роҳҳо; **сохтмони асосӣ** сохтмони калон ва муҳим нисбат ба дигар сохтмонҳо. 3. доимӣ, ҳамешагӣ.

**АСОСНОК** اساسناک он чи ки асос дорад, далелнок; **асоснок кардан (намудан)** бо далелҳо мустаҳкам кардан, мустанад кардан.

**АСОСНОКӢ** اساسناکی асос доштан, далелдорӣ.

**АСОСНОМА** اساسنامه маҷмӯаи қоидаву қонунҳо, ки дар он сохт ва тарзи фаъолияти ягон созмон ё ҳизбе муқаррар карда шудааст, оиннома.

**АСОТИН** *а.* اساتین//اساطین *ҷ.* **устувона** (сутунҳо; баданаҳо); **асотини салотин** султонҳои бузург.

**АСОТИР** *а.* اساطیر 1. *ҷ.* **устура**. 2. *адш.* ривоят ва қиссаву афсонаҳои қадимӣ дар бораи худоҳо, қаҳрамонҳо, деву арвоҳ *ва г.*

**АСОТИРӢ** اساطیری *марбут ба* **асотир**.

**АСОТИРШИНОС** اساطیرشناس олиме, ки ба таҳқиқи пайдоиши қисмҳо ва афсонаҳои асотирӣ машғул аст, мифолог.

**АСОТИРШИНОСӢ** اساطیرشناسی *адш.* илме, ки пайдоиши ривояту қиссаҳо ва афсонаҳои асотирӣ ва инъикоси ҳаётро дар онҳо меомӯзад, мифология.

**АСОФИЛ** *а.* اسافل *ҷ.* **асфал** (поинтарҳо, пасттарҳо); **асофили бадан** андоми ниҳонӣ, шармгоҳ.

**АСОЧӮБ** عصاچوب асо, чӯбдаст, таёқ.

**АСП** اسپ 1. чорпои хонагӣ, сумдори саворӣ ва боркаш; **аспи бидав** аспи даванда; **аспи бодпой** аспи тезрав; **аспи боркаш** аспе, ки бо он бор мекашанд; **аспи бузкашӣ // аспи кӯпкоригӣ** аспи махсуси мусобиқаи бузкашӣ; **аспи даврӣ** аспе, ки дар муддати муайян савор мешаванд; **аспи етакӣ** аспе, ки аз лаҷомаш гирифта аз паси худ мебаранд; **аспи лақай** як зоти асп аст, ки дар Тоҷикистони марказӣ ва ҷанубӣ парвариш меёбад; **аспи маст** аспи саркаш; **аспи раҳдор** аспи рафтораш мӯътадил, аспи хушрафтор; **аспи саманд** а) аспи зардранг; б) аспи даванд; **аспи сиёҳмушкин** аспи сиёҳранг; **аспи саворӣ** асп барои саворшавӣ; **аспи тозӣ** а) аспи арабизот; б) аспи тезрав; **аспи тӯруқ** аспи ҷигариранги хушсурат; **аспи харос** аспи ҷувозкашӣ; **асп давонидан** асп тохтан, асп рондан. 2. *варз.* мӯҳраи аспшакл дар бозии шоҳмот. 3. паҳлуи чуқурчаноки буҷул, ки дар буҷулбозӣ бурдро ифода мекунад; ◊ **аз асп фурояд ҳам, аз узангу намефурояд** мавқеи пештараашро аз даст дода бошад ҳам, калонигариро тарк карданӣ нест; **ба аспи нағз як қамчин, ба аспи бад сад қамчин** (*зарб.*) ба одами нағз як даҳан гап кофӣ бошад, ба одами бад гапи бисёр ҳам таъсир намекунад; **ба асп наъл зананд, қурбоққа ҳам пояшро бардоштааст** (*мақ.)* дар мавриди имконияти худро ба ҳисоб нагирифта, кӯркӯрона тақлид кардан гуфта мешавад.

**АСПА** اسپه *гуфт.* рост истодани буҷул бо тарафи асп ба боло, ки бурдро ифода мекунад, олчӣ.

**АСПАК** اسپک 1. *шакли тасғири* **асп**; аспча. 2. аспи чӯбин, ки бачаҳо бозӣ мекунанд. 3. номи ҷонварест мисли мӯрча, ки дар рӯи об метозад: **аспаки обӣ**.

**АСПАКБОЗӢ** اسپک‌بازی 1. бо бозичаҳои аспшакл бозӣ кардани бачагон. 2. як навъ рақс, ки аспҳои сохтаи чӯбинро савор шуда иҷро менамоянд.

**АСПАКӢ** اسپکی аспсавор, савори асп; **аспакӣ рафтан** аспсавор рафтан.

**АСПАНГЕЗ** اسپ‌انگیز *ниг.* **маҳмез**.

**АСПАРАҒМ//АСПАРҒАМ** اسپرغم *ниг.* **испарғам**.

**АСПАФКАН** اسپ‌افکن 1. он ки аспро аз пой меафтонад. 2. *маҷ.* шуҷоъ, диловар, баҳодур.

**АСПБАНДӢ** اسپ بندی *исми амал аз* **асп бастан**;

яккаҷилав аспро ба ҷое бастан; **яккамеххои аспбандӣ** меххои калони оҳанин ё чӯбин, ки яккаҷилав аспро мебанданд.

**АСПБОЗ** اسپباز он ки асп пойида савор шуданро дӯст медорад, аспдӯст, ишқбози асп.

**АСПБОЗӢ** اسپبازی дӯстдории асп, аспдориву аспсаворӣ.

**АСПБОН** اسپبان нигоҳубинкунандаи асп, саис.

**АСПБОНӢ** اسپبانی нигоҳубини асп, саисӣ.

**АСПВОР** اسپوار аспмонанд, мисли асп.

**АСПДАВОН** اسپدوان он ки аспро метозонад, асптоз,човандоз.

**АСПДАВОНӢ** اسپدوانی *исми амал аз* **асп давондан**; машқ ва мусобиқаи асп тозондан.

**АСПДОР** اسپدار дорандаи асп, соҳиби асп; нигаҳбон ва парваришкунандаи асп.

**АСПДОРӢ** اسپداری нигаҳбонӣ ва парвариши асп.

**АСПДУЗД** اسپدزد дузди асп, он ки кору бори ӯ дуздидани асп аст.

**АСПДУЗДӢ** اسپدزدی дуздидани асп, машғулиятҳои аспдузд.

**АСПДӮСТ** اسپدوست ишқбози асп, аспбоз.

**АСПИЛ** اسپیل *кҳн.*, *ниг.* **аспдузд**.

**АСПИРАНТ** *лот.* اسپیرنت он ки ба донистани чизе мекӯшад; касе, ки дар аспирантураи донишкадаҳои олӣ ва муассисаҳои илмии тадқиқотӣ ба фаъолияти илмӣ тайёрӣ мебинад.

**АСПИРАНТӢ** اسپیرنتی *мансуб ба* **аспирант**: **солҳои аспирантӣ**.

**АСПИРАНТУРА** *лот.* اسپیرنتوره яке аз намудҳои тайёр кардани кадрҳои омӯзгорӣ ва илмӣ барои мактабҳои олӣ ва муассисаҳои илмии тадқиқотӣ.

**АСПИРИН** *лот.* اسپیرین *тиб.* доруи пасткунандаи ҳарорат ва рафъи дард.

**АСПИСТ** اسپست *кҳн., ниг.* **юнучқа**.

**АСПӢ** اسپی *мансуб ба* **асп; ҷувози аспӣ** ҷувозе, ки онро асп мегардонад.

**АСПНАМАД** اسپ نمد *ниг.* **намадзин**.

**АСПОНА** اسپانه *таър.* навъе аз андоз, ки барои асп гирифта мешуд.

**АСППАРВАР** اسپپرور 1. парваришкунандаи асп. 2. аспдӯст, аспбоз.

**АСППАРВАРӢ** اسپپروری 1. асп парваридан, асп парвариш кардан; нигоҳубин кардан ба асп. 2. соҳаи чорводорӣ, ки ба парвариш ва ба вуҷуд овардани зотҳои хубу нави аспҳо машғул аст: **фермаи асппарварӣ**.

**АСППОЙ** اسپ پای *ниг.* **аспбон**.

**АСППОЙӢ** اسپ پائی *ниг.* **аспбонӣ**.

**АСПРЕЗ//АСПРЕС** اسپریز//اسپریس ҷои аспдавонӣ, майдони варзишии аспдавонӣ, ипподром.

**АСПРОМКУНӢ** اسپ رامکنی аспи ҳанӯз зинназадаро барои саворӣ тайёр кардан.

**АСПСАВОР** اسپسوار 1. шахси савори асп, аспакӣ, савора: **аспсавор омадан**. 2. *киноя аз* аспшинос; асппарвар.

**АСПСАВОРӢ** اسپسواری асп савор шудан, аспакӣ будан, савора будан, саворагӣ.

**АСПТОЗ** اسپ تاز аспсавори моҳир, човандоз.

**АСПТОЗӢ** اسپ تازی *исми амал аз* **асп тохтан**; асп давондан, аспдавонӣ.

**АСПХОНА** اسپخانه ҷое, ки дар он асп мебанданд ва нигоҳ медоранд, тавила, саисхона.

**АСПҶАЛЛОБ** اسپجلاب он ки асп харида бо нархи гарон мефурӯшад, ҷаллоби асп.

**АСПҶАЛЛОБӢ** اسپجلابی шуғли аспҷаллоб.

**АСР** I *а.* عصر 1. замоне, ки сад солро дар бар мегирад, сада, қарн. 2. замон, давр, аҳд; **асрҳои аср** якчанд аср, замонҳои дароз; **асрҳои миёна** марҳалаи таърихи олам (охири а. 5 - миёнаи а. 17), ки баъди таърихи дунёи қадим ва пеш аз таърихи дунёи нав меояд.

**АСР** II *а.* عصر вақти байни пешину шом, вақти фурӯравии офтоб, бегоҳ: **асру шом, намози аср**.

**АСР** III *а.* عصر *кит.* 1. фишурдан, фишурда шираи чизеро гирифтан. 2. *маҷ.* фишору шиканҷа.

**АСР** IV *а.* اسر *кит.* бандӣ кардан, асир кардан,

ба зиндон андохтан.

**АСРАТ** *а.* عثرة//عثرت *кит.* хато, гунох̣.

**АСРИМИЁНАГӢ** عصرمیانگی *мансуб ба* **асрх̣ои миёна: шароити истибдоди феодалии асримиёнагӣ**.

**АСРИНА** عصرینه кӯх̣ан, қадимӣ; **орзуи асрина** орзуи дерина, орзуи қадима.

**АСРӢ** عصری *мансуб ба* **аср** I.

**АСРОР** *а.* اسرا *ҷ.* **сирр; мах̣рами асрор** бохабар аз розх̣оиних̣онӣ; шахси боэътимоде, ки аз розх̣о хабар дорад ва ба вай асрори дил гуфтан мумкин аст; мах̣рами роз; **сирру асрори пинх̣онӣ** розх̣ои махфӣ ва пӯшида; **асрори** *касе ё чизеро* **кушодан // асрори** *касе ё чизеро* **фош кардан** сирх̣ои касе ё чизеро ошкор кардан; **аз асрори** *касе ё чизе* **воқиф будан** аз сирх̣ои касе ё чизе бохабар будан; **парда аз рӯи асрор бардоштан** сирх̣оро кушодан, чизи ноаёнро ошкор намудан; ◊ **асрори ғайб** сирх̣ои олами берун.

**АСРОРАНГЕЗ** اسرارانگیز сирдор; мармуз; пурмуаммо.

**АСРОРАНГЕЗОНА** اسرارانگیزانه 1. номаълумона, пинх̣онӣ. 2. х̣айратоварона, ба тарзи аҷоиб.

**АСРОРНОК** اسرارناک асроромез; пурмуаммо.

**АСРОРОМЕЗ** اسرارآمیز омехта бо розх̣о, пӯшида; пурмуаммо.

**АСРОРОМЕЗОНА** اسرارآمیزانه асрорнок; рамзнок.

**АССАЛО** *а.* الصلا *нидо барои даъват* мархамат!, мархамат кунед!; **ассало задан** даъват кардан.

**АССАЛОМ** *а.* السلام салом, дуруд (ба шумо); **ассалому алайкум** салом ба шумо; осоиш мехох̣ам ба шумо.

**АССАМБЛЕЯ** *фр.* اسمبلیه *ниг.* **маҷмаъ**.

**АССИМИЛЯТСИЯ** *лот.* اسیمیلیتسیه 1. мувофиқ шудан, айният пайдо кардан ба чизе; дар натиҷаи аз худ намудани забон, урфу одат ва ғайраи як халқ ба он х̣амрох̣ шуда рафтани халқи дигар. 2. *збш.* монандшавӣ, яъне х̣амгун шудани як овоз ба овози дигар дар вақти талаффуз (мисли **бадтар – баттар, шанбе – шамбе**), идғом.

**АССИСТЕНТ** *лот.* اسیستنت 1. ёридих̣анда, ёвар, ёрирасони мутахассис (*мас., ёвари профессор, ҷаррох̣ ё имтих̣онгиранда*). 2. вазифаи аввалине, ки ба муаллимони мактабх̣ои олӣ дода мешавад ва сох̣иби х̣амин вазифа.

**АССОР** *а.* عصار *кит.* равғанкаш, ҷувозкаш.

**АССОТСИАТСИЯ** *лот.* اساتسئتسیه *кх̣н.* иттих̣одияи одамон ё муассисах̣ои гуногун барои расидан ба ягон мақсади умумӣ дар сох̣ах̣ои иқтисодӣ, сиёсӣ, илмӣ, маданӣ *ва г.*; иттих̣одия, иттифоқ, анҷуман.

**АСТ** است *грам.* бандаки хабарӣ (*шахси сеюми шумораи танх̣о*), ки х̣иссае аз хабари ҷумла буда, барои бо хабар алоқаманд кардани мубтадо истеъмол мешавад.

**АСТА** I استه *кх̣н.* донаи мева (*хурмо, шафтолу, зардолу ва г.*).

**АСТА** II استه *шакли гуфтугӯии* **ох̣иста; аста-аста** ох̣иста-ох̣иста.

**АСТАҒФИРУЛЛОХ̣** استغفرالله *д.* аз Худо омурзиш мехох̣ам, бахшоиш металабам; тавба кардам.

**АСТАР** I استر *ниг.* **остар**; *муқоб.* **абра; ҷомаи абра-астар** ҷомае, ки фақат абраву астар дорад, ҷомаи бепахта; ◊ **астару абраи** *чизе* (*касе*)**-ро кушода партофтан** тамоман фош кардан, пурра ошкор намудани айби касе чизе.

**АСТАР** II استر *кит., ниг.* **хачир**.

**АСТАРБОР** استربار *гуфт., ниг.* **астарвор**.

**АСТАРБОРӢ** استرباری *гуфт., ниг.* **остарворӣ**; лоиқи остар.

**АСТАРВАН** استرون *кит.* зани нозой, зани безурёт, ақим.

**АСТАРВОР** استروار матоъ барои астар.

**АСТАРВОРӢ** استرواری *ниг.* **остарворӣ**.

**АСТАРДОР** استردار *ниг.* **остардор**.

**АСТАРШОХ̣Ӣ** استرشاهی *ниг.* **остарӣ**.

**АСТЕРОИДХ̣О** استرائدها 1. *нуҷ.* сайёрах̣ои хурде, ки гирди Офтоб мегарданд. 2. *зоол.* ситорах̣ои бах̣рӣ.

**АСТРОЛОГИЯ** *ю.* استرالاگیه таълимоти мавх̣ум,

ки тақдиру пешомад ва воқеаи ояндаро аз рӯи мавқеи ситораҳо ва дигар ҷирмҳои осмонӣ пешгӯӣ мекунад, илми нуҷум, ситорашиносӣ.

**АСТРОНАВТ** *ю.* استرانوت *ниг.* **кайҳоннавард**.

**АСТРОНАВТИКА** *ю.* استرانوتیکه *ниг.* **кайҳоннавардӣ**.

**АСТРОНОМИЯ** *ю.* استرانامیه илм дар бораи сохт ва инкишофи ҷисмҳои осмонӣ, ситорашиносӣ, илми нуҷум.

**АСТРОФИЗИКА** *ю.* استرافزیکه як соҳаи астрономия, ки сохти ҷирмҳои осмонӣ ва хусусиятҳои физикии онҳоро меомӯзад.

**АСФАЛАССОФИЛИН** *а.* اسفل‌السافلین 1. *кит.* дараҷаи пасттарин. 2. *д.* табақаи пасттарин ва чуқуртарини (ҳафтумини) дӯзах; ◊ **ба асфалассофилин фиристодан** куштан, нобуд кардан.

**АСФАЛТ** *ю.* اسفلت омехтаи мум бо сангрезаҳо, ки барои фарши роҳ истифода мешавад.

**АСФАЛТПӮШ** اسفلت‌پوش бо асфалт пӯшидашуда, асфалтфарш, мумфарш: **роҳи асфалтпӯш, асфалтпӯш кардан**.

**АСФАЛУССОФИЛИН** *а.* اسفل‌السافلین *ниг.* **асфалассофилин**.

**АСФАР** *а.* اصفر *кит.* зард, зарданг.

**АСФО** *а.* اصفی *кит.* баргузидатар; холистар, софтар.

**АСҲАЛ** *а.* اسهل *кит.* осонтар, сабуктар, саҳлтар.

**АСҲОБ** *а.* اصحاب *ҷ.* **соҳиб**; **асҳоби дониш** аҳли дониш, донишмандон; **асҳоби завқ** соҳибони истеъдоди адабӣ, наққошӣ, мусиқӣ *ва ғ.*; **асҳоби зулм** золимон, зулмкунандагон; **асҳоби каҳф** *асот.* ҳафт нафаре, ки аз тарси Дақёнус ном подшоҳи золим ба ғоре паноҳ бурда, дар он ҷо солҳои зиёде хобидаанд; **асҳоби қисас** ровиён, ривояткунандагон; қиссагӯйҳо; **асҳоби фил** пайравони Абраҳа ном подшоҳи Ҳабашистон, ки пеш аз ислом бо филҳои ҷангӣ барои хароб кардани хонаи Каъба ба шаҳри Макка ҳуҷум оварда буданд ва онҳоро қавми фил ҳам меноманд; **асҳоби ҳавоиҷ** ҳоҷатмандон, соҳибони ҳоҷат.

**АСЪАБ** *а.* اصعب *кит.* мушкилтар, душвортар, сахттар, саъбтар.

**АСЪАД** *а.* اسعد *кит.* некбахттар, босаодаттар; **ахтари асъад** ситораи бахт.

**АСЪОР** *а.* اسعار 1. воҳиди пул, ки асоси сохтори пулии мамлакатеро ташкил медиҳад (*мас., сомонӣ дар Тоҷикистон*): **асъори миллӣ**. 2. пулҳои хориҷӣ, ки дар ҳисобу китоби байни давлатҳо ба кор меравад (*мас., доллари америкоӣ*), арз.

**АТАВИЗМ** *лот.* اتویزم дар аъзои бадан зоҳир шудани хусусият ва аломатҳои гузаштагони қадимтари онҳо.

**АТБОЪ** *а.* اتباع *кит. ҷ.* **тобеъ**.

**АТВОР** *а.* اطوار 1. *ҷ.* **тавр**. 2. роҳу равиш; ҳаракат, рафтор; **атвору кирдор** роҳу равиш; **феълу атвор** кору кирдор, амалу рафтор; **хулқу атвор** табъу рафтор, майлу ҳаракат.

**АТИББО** *а.* اطبا *кит., ҷ.* **табиб**.

**АТИҚ** *а.* عتیق 1. кӯҳна, қадима, кӯҳан; **аҳди атиқ** даври қадим. 2. баргузида, камёб.

**АТИҚА** *а.* عتیقه *муаннаси* **атиқ; осори атиқа** ёдгориҳои қадима.

**АТИҚАФУРӮШ** عتیقه‌فروش фурӯшандаи ашёи нодири қадима.

**АТИҚАФУРӮШӢ** عتیقه‌فروشی 1. касбу шуғли атиқафурӯш. 2. ҷое ё мағозае, ки ашёи нодири қадима мефурӯшанд.

**АТИҚАШИНОС** عتیقه شناس он ки ашёи қадимиро ташхис медиҳад.

**АТИҚӢ** عتیقی кӯҳна, қадима; бостонӣ.

**АТИЯ//АТИЯТ** *а.* عطیه//عطیت *кит.* бахшиш, тӯҳфа, ато, ҳадя.

**АТЛАНТ** *ю.* اتلنت *асот.* дар асотири Юнони Қадим баҳодури қавиҳайкал, ки дар сар гунбади осмонро нигоҳ медоштааст.

**АТЛАС** I اطلس як навъ матои абрешимӣ, ки як рӯи он барроқ аст, дебо: **куртаи атлас, либоси атлас; атласи мулъам** атласи мумтоз ва олисифат, атласи баргузида; **атласи румӣ** матои абрешимии нафис, ки махсуси Рум будааст. 2. навъи матои сунъӣ, ки ба матои абрешимӣ монанд аст; ◊ **(ин) атласи лоҷвард** осмони кабуд; **атласи сабз, атласи фирӯза** осмон.

**АТЛАС** II *ю.* اطلس 1. маҷмӯи харитаҳои ҷуғрофӣ, таърихӣ дар шакли албом ё китоб. 2. маҷмӯи сурат, ё ҷадвалҳо, ки ба шакли асбобҳои аёнӣ дар корҳои илмию омӯзгорӣ истифода мешавад. 3. *ниг.* **фалак(-и нӯҳум**, ки ба номи Гунбади Атлас маъруф аст).

**АТЛАСБОФ** اطلس‌باف он ки касбаш бофтани атлас аст.

**АТЛАСБОФӢ** اطلس‌بافی бофтани матои атлас, атлас бофтан.

**АТЛАСӢ** اطلسی *мансуб ба* **атлас**; аз атлас дӯхташуда.

**АТЛАСКУРТА** اطلس‌کرته куртаи атлас, пироҳани аз матои атлас дӯхташуда.

**АТЛАСПӮШ** اطلس‌پوش он ки дар бар куртаи атлас дорад.

**АТМОСФЕРА** *ю.* اتماسفیره 1. ҳаво – қабати газмонанде, ки атрофи Замин ва баъзе сайёраи дигарро иҳота кардааст. 2. *тех.* воҳиди қиёсии фишори газҳо.

**АТМОСФЕРӢ** اتماسفیری *мансуб ба* **атмосфера: боришҳои атмосферӣ, фишори атмосферӣ**.

**АТО** *а.* عطا бахшиш, инъом; **аз хурдон хато, аз бузургон ато** (*зарб.*); **меҳмон атои худо, аспаш балои худо** (*зарб.*); **ато кардан** бахшидан; **атои ӯро ба лиқои ӯ бахшидам** дар мавриди гузаштан ҳам аз баҳри фоидаву ҳам аз дидори одами бад гуфта мешавад.

**АТОБАК** *т.* اتابک *кит.* 1. падари бузургвор; мураббӣ; тарбиятгари шоҳзодагон. 2. подшоҳе аз сулолаи Атобакон, ки дар асрҳои XII-XIII дар Эрон ҳукумат доштанд.

**АТОБАКОН** اتابکان *таър.* сулолаи шоҳони Атобак, ки дар асрҳои XII-XIII дар Эрони ҷануби ғарбӣ ҳукмронӣ мекарданд.

**АТОБАХШ** عطابخش сахӣ, кушодадаст, фароxдаст.

**АТОЛА** اتاله таоми сабуке, ки бо роҳи ҷӯшонидани орди бирён дар об тайёр мекунанд, ҳарира: **атола пухтан**; **атолаи явғон** атолаи бе равған пухташуда; ◊ **атола кардани** *чизе (коре)* ба ҳам омехта вайрон кардани чизе ё коре.

**АТОЛАПАЗӢ** اتاله‌پزی *исми амал аз* **атола пухтан**.

**АТОЛАПО** اتاله‌پا *гуфт.* оҷиз дар роҳ рафтан, каси аз роҳравӣ тез мондашаванда.

**АТОЛАХӮР** اتاله‌خور атолахӯранда; ◊ **ошхӯр ошаша меҳӯраду атолахӯр атолаша** *гуфт.* ҳар кас ба қадри тавони худ амал мекунад.

**АТОЛИҚ** *т.* اتالیق *таър.* понздаҳумин дараҷаи мансаб дар хонигарии Бухоро, ки аз ҳама баланд ҳисоб мешуд.

**АТОМ** *ю.* اتام [*маънои ибтидоияш тақсимнашаванда*] хурдтарин зарра-ҳиссачаи унсури химиявӣ, ки аз ҳастаи атомӣ ва электронҳо иборат аст; **таҷзияи атом** тақсимшавии атом.

**АТОМИЗМ//АТОМИСТИКА** *ю.* اتامیزم//اتامستیکه *фалс.* таълимоти фалсафии маънидоди табиат (*табиатро аз материя ва материяро аз хурдтарин зарраҳои тақсимнашаванда иборат донистан*), ки аввал аз тарафи файласуфони Ҳинди Қадим ва баъд Юнони Қадим инкишоф дода шуда, минбаъд бо бозёфтҳои илм ва дар заминаи илмӣ тараққӣ кардааст.

**АТОМӢ** اتامی *мансуб ба* **атом**; ҳастаӣ; **бомбаи атомӣ** бомбае, ки таркиши он ба ҳаракати зарядҳои атом вобаста аст; **вазни атомӣ** вазни нисбии атоми ягон унсури химиявӣ, ки дар натиҷаи ҳамчун воҳид қабул шудани 1/16 ҳиссаи вазни атоми оксиген муқаррар шудааст; **қувваи атомӣ** қувваи ҳаракати мутақобилаи ҳиссаҳои ядрои атом.

**АТОПЕША** عطاپیشه он ки ато карданро дӯст медорад, сахипеша.

**АТОРУД** *а.* عطارد [*аслаш* **Уторид**] сайёраи ба Офтоб наздиктарин, Тир.

**АТР** *а.* عطر 1. хушбӯие, ки аз гулҳо ё чизҳои дигар ҳосил мекунанд ва бештар дар шишаҳо нигоҳ медоранд; **атри яхак** хушбӯии хушконидашуда, ки ба пахта молида ё ба чизе баста бо худ медоштанд; **атр задан** атр пошидан. 2. бӯи хуш, роиҳаи хуш.

**АТРАФЗО** عطرافزا афзояндаи хушбӯӣ, афзункунандаи атр.

**АТРАФШОН** عطرافشان атрпош, хушбӯйкунанда.

**АТРАФШОНӢ** عطرافشانی атрпошӣ, паҳн кардани бӯйҳои хуш.

**АТРБОР** عطربار атрафшон, атрогин, атромез.

**АТРБӮ** عطربو хушбӯ, муаттар, атрафшон, атромез.

**АТРГАРДОН** عطرگردان *кит.* пароканандаи атриёту хушбӯӣ, паҳнкунандаи хушбӯӣ.

**АТРГИРӢ** عطرگیری амали таҳияи атр (*хусусан аз гиёҳҳо*).

**АТРГУЛ** عطرگل гуле, ки бӯи атр дорад, садбарг.

**АТРДОН** عطردان зарфе, ки дар он атр мегиранд.

**АТРИЁТ** عطریات чизҳои хушбӯй; атрҳо.

**АТРӢ** عطری муаттар, хушбӯ; **шамъдони атрӣ** анҷибари хушбӯ.

**АТРМОЯ** عطرمایه моддае, ки таркиби асосии атриёт ва маводи хушбӯйкунандаро ташкил медиҳад, ҷавҳари атрҳо.

**АТРОГИН** عطرآگین муаттар, хушбӯй.

**АТРОК** *а.* اتراک *кит.*, *ҷ.* **турк** (туркҳо, туркон).

**АТРОМЕЗ** عطرآمیز омехта ба атр, атрнок, муаттар: **боди атромез, насими атромез**.

**АТРОФ** *а.* اطراف 1. *ҷ.* **тараф**. 2. гирд, гирдогирд, давр, пиромун. 3. гирду пеш; гӯшаву канор; **аз атроф** аз гирду пеш, аз гӯшаву канор; **ба атроф** ба гирду пеш, ба ҳар тараф; **ба атрофи**.. а) гирди..., даври...; б) ба гирду пеши...; **гирду атроф** атрофу ҷониб, гирду пеш; **давру атроф** гирду атроф, гирду пеш; **дар атрофи**... а) дар гирди..., гирдогирди...; б) дар хусуси…, дар бораи…

**АТРОФИЁН** اطرافیان дар атроф будагон; наздикон, шиносон.

**АТРПОШАК** عطرپاشک асбоби махсус, ки бо он ба сару рӯ атр мепошанд.

**АТРСО(Й)** عطرسا паҳнкунандаи бӯи атр, атрафшон; хушбӯидиҳанда, муаттар.

**АТРСОЗ** عطرساز он ки атриёт месозад, созанда ва таҳиякунандаи атриёт.

**АТРСОЗӢ** عطرسازی амали сохтани атрҳо: **коргоҳи атрсозӣ**.

**АТРСӮЗ** عطرسوز шамъ ё қандиле, ки дар он барои сӯзондан атрро ба кор мебаранд.

**АТРФАЗО** عطرفزا *ниг.* **атрафзо**.

**АТРФУРӮШ** عطرفروش он ки атр мефурӯшад, аттор.

**АТРФУРӮШӢ** عطرفروشی 1. касб ва шуғли атрфурӯш. 2. ҷое, ки дар он атриёт мефурӯшанд.

**АТСА** *а.* عطسه беихтиёр бо шиддат ва бо садо аз даҳон ва бинӣ баромадани ҳаво: **атса задан**.

**АТСАОВАР** عطسه‌آور чизе ё доруе, ки боиси атса мешавад.

**АТТАШЕ** *фр.* اتشی рутбаи дипломатӣ ва вазифаи штатӣ дар сафоратхонаҳо оид ба корҳои ҳарбӣ, савдо, матбуот *ва г.:* **атташеи ҳарбӣ, атташеи савдо**.

**АТТЕСТАТ** *лот.* اتیستت *кҳн.* гувоҳиномаи таҳсил, ки ба хатмкардаи мактаби ҳамагонӣ медиҳанд, номаи камол.

**АТТЕСТАТДИҲӢ** اتیستت‌دهی муайян намудани хусусияти кор ва савияи ихтисоси корманди идорае аз тарафи комиссияи махсус.

**АТТЕСТАТСИОНӢ** اتیستتسیانی *мансуб ба* **аттестатсия**; оид ба аттестатсия; **комиссияи аттестатсионӣ** ҳайати махсус, ки барои гузаронидани аттестатсия ташкил дода шудааст.

**АТТЕСТАТСИЯ** *лот.* اتیستتسیه аз тарафи комиссияи махсус тарзи кор ва савияи кормандони идораеро аз назар гузаронида ба он баҳо додан.

**АТТОР** *а.* عطار атрфурӯш; доруфурӯш; **мушк он аст, ки худ бибӯяд, на он ки аттор бигӯяд**. (*мақ.*); ◊ **аз (дар) қуттии аттор ҳам ёфт намешавад** тамоман ноёб аст, ҳеҷ пайдо нест.

**АТТОРӢ** عطاری касби аттор; атрфурӯшӣ; доруворфурӯшӣ; **растаи атторӣ** растае, ки дӯконҳои атторон ҷо гирифтааст.

**АТТРАКСИОН** *фр.* اترکسیان барномаи навбатии намоиши сирк ё бозиҳо.

**АТФ** *а.* عطف *кит.* 1. бозгашт; **атф кардан** бозгаштан; **атфи инон кардан** сари аспро баргардонидан; ба тарафи дигар баргаштан. 2. майлу таваҷҷӯҳ; шафқат; меҳрубонӣ. 3. порчае, ки дар ҳошияи либос дӯхта шудааст, зеҳ, шероза; **атфи доман** шероза ва зеҳи доман.

**АТФОЛ** *а.* اطفال *ҷ.* **тифл**; **зану атфол** зану бача, бачаву кача.

**АТЪИМА** اطعمه *ҷ.* **таом**.

**АУДИТ** *лот.* ائودت *нав.* экспертизаи мустақили фаъолияти молиявии муассисаҳо аз тарафи аудиторҳо – коршиносони баландихтисос.

**АУДИТОР** *лот.* ائودتار *нав.* муфаттиши махсус, ки фаъолияти молиявии муассисаҳову ширкатҳоро тафтиш мекунад, бозраси молия.

**АУДИТОРӢ** ائودتاری *нав. мансуб ба* **аудитор: тафтишоти аудиторӣ, хизмати аудиторӣ**.

**АУЗУБИЛЛОҲ** *а.* اعوذ بالله *д.* паноҳ бар Худо! Худо нигоҳ дорад! (*иборае, ки дар мавриди канораҷӯӣ кардан аз бадие, зиштие, тӯҳмате ва г. гуфта мешавад*).

**АУКСИОН** *лот.* ائوکسیان *ниг.* **музояда**.

**АФАНДИГӢ** افندگی содагӣ, содалавҳӣ, гӯлӣ.

**АФАНДӢ** افندی 1. *кҳн.* калимаи эҳтиромиест дар туркии усмонӣ, ки вақти муроҷиат ба бузургон истеъмол мешавад ва гоҳо ба охири номҳо илова мегардад; оғо, ҷаноб. 2. қаҳрамони латифаҳои халқӣ, ки ҳамчун шахси ҳозирҷавоб, шӯх, ҳазлгӯй ва баъзан содалавҳу гӯл тасвир меёбад.

**АФ-АФ** اف اف *ниг.* **ав-ав**.

**АФВ** *а.* عفو бахшидан, гузаштан аз гуноҳ; **афви умумӣ** сабук кардани ҷазо ё озод намудани гунаҳкорони маҳкумшуда ё зери тафтишотбуда бо қарори ҳукумат; **афв кардан** бахшидан, аз гуноҳи касе гузаштан.

**АФВНОПАЗИР** عفوناپزیر бахшиданошуданӣ, бахшиданашаванда.

**АФВОТ** *а.* افوات 1. *ҷ.* **фавт**. 2. мурдагон.

**АФВОҲ** *а.* افواه *ҷ.* **фӯҳ** 1. даҳанҳо. 2. овозаҳои даҳонакӣ); ◊ **шӯҳраи афвоҳ шудан** вирди забон гаштан; машҳур гардидан.

**АФВОҶ** *а.* افواج *ҷ.* **фавҷ** (гурӯҳҳо, тӯдаҳо).

**АФВПАЗИРӢ** عفوپزیری афвпазир будан, бахшоянда будан.

**АФВТАЛАБОНА** عفوطلبانه бо афвталабӣ; узрхоҳона: **афвталабона сухан гуфтан**.

**АФГАНДАН** افگندن *ниг.* **афкандан**.

**АФГОНА** افگانه бачаи норасида таваллудшуда, бармаҳал аз шикам афтида, чала, норасид.

**АФГОР** افگار 1. маҷрӯҳ. 2. хаста, озурда; ғамгин, андӯҳгин; фигор, абгор; **афгор кардан** а) маҷрӯҳ ва захмдор намудан; б) хаставу беҳол кардан; **афгор шудан** захмӣ шудан, реш шудан.

**АФҒОН** I افغان зорӣ, нола, фарёд, фиғон; **доду афғон // нолаву афғон** доду фарёд, шеван, оҳу нола; **афғон кашидан** фиғон кардан, нола намудан; *муқ.* **фиғон**.

**АФҒОН** II افغان 1. номи халқе, ки бахше аз сокинони кишварҳои Афғонистону Покистонро ташкил медиҳад: **мардуми (халқи) афғон**. 2. аҳли Афғонистон; сокини Афғонистон.

**АФҒОНӢ** افغانی 1. *мансуб ба* **афғон**. 2. воҳиди пули Афғонистон. 3. сохташуда ё баамаломада дар Афғонистон: **қолини афғонӣ**; **саллаи афғонӣ** дасторе, ки тарзи бастанаш махсуси афғонҳост; **боди (шамоли) афғонӣ** боди сахти чангу ғубордоре, ки аксар ҳаворо фаро мегирад ва ба кас таъсири бад мебахшад.

**АФДАР** افدر *кҳн.* бародари падар, амак.

**АФЗАЛ** *а.* افضل 1. фозилтар, соҳибфазилаттар. 2. бартар; беҳтар; **афзал донистан (шумоKидан)** беҳтар шуморидан, бартар ҳисоб кардан.

**АФЗАЛИЯТ** *а.* افضلیت афзал будан, бартарӣ, беҳтарӣ; **афзалият доштан** бартарӣ доштан, ба имтиёзе соҳиб будан.

**АФЗАЛӢ** افضلی *ниг.* **афзалият**.

**АФЗОИШ** افزایش *исми феълӣ аз* **афзудан**; афзун гардидан, бисёр шудан.

**АФЗОИШНОК** افزایشناک афзоянда, бисёршаванда.

**АФЗОР** افزار 1. асбоб, олат, абзор. 2. *кит.* дорувории таом аз қабили мурч, зира, каланфур.

**АФЗОРСОЗ** افزارساز *ниг.* **абзорсоз**.

**АФЗОРСОЗӢ** افزارسازی *ниг.* **абзорсозӣ**.

**АФЗОЯНДА** افزاینده *сифати феълии замони ҳозира аз* **афзудан**; афзункунунда, зиёдкунанда; афзоишёбанда; рушдкунанда.

**АФЗУДА** افزوده *сифати феълии замони гузашта аз* **афзудан**; афзоишёфта.

**АФЗУДАГӢ** افزودگی *шакли дигари сифати феълии замони гузаштаи* **афзуда**; афзунӣ, афзоиш.

**АФЗУДАН** افزودن 1. зиёд кардан, афзун гардонидан; изофа намудан. 2. зиёд шудан, афзун гаштан; **аз ҳад афзудан** аз ҳад бисёр кардан; **аз ҳад зиёд афзудан** хеле афзун гаштан, хеле бисёр шудан; **беш аз пеш афзудан** нисбат ба пештара афзунтар гардидан; **суръат(ро) афзудан** суръат(ро) тезонидан; **яке бар даҳ афзудан** даҳчанд зиёд шудан; борҳо фузун гаштан.

**АФЗУДАНӢ** افزودنی *сифати феълии замони оянда аз* **афзудан**; он чи шоиста ва қобили афзудан аст.

**АФЗУН** افزون беш, зиёд, бисёр; **аз ҳад афзун** аз ҳад зиёд, хеле; **афзун гардонидан (кардан)** зиёд кардан; **афзун шудан (гаштан)** бисёр шудан; зиёд шудан.

**АФЗУНГАРДОНӢ** افزون‌گردانی *исми амал аз* **афзун гардонидан: афзунгардонии истеҳсоли мол**.

**АФЗУНӢ** افزونی бешӣ, бисёрӣ, зиёд будан; фаровонӣ.

**АФИН** *а.* عفن *кит.* гандида, бадбӯйшуда; вайроншуда.

**АФИФ** *а.* عفیف *кит.* покдоман, боиффат, парҳезгор.

**АФИФА** *а.* عفیفه *муаннаси* **афиф**; зани покдоман.

**АФКАНАНДА** افکننده 1. он ки ё он чизе, ки касе ё чизеро мепартояд. 2. мағлубкунанда (*касеро*).

**АФКАНДА//АФГАНДА** افکنده//افگنده *сифати феълии замони гузашта аз* **афкандан // афгандан**.

**АФКАНДАГӢ** افکندگی 1. *шакли дигари сифати феълии замони гузашта аз* **афкандан** вазъ ва ҳолати афканда. 2. фурӯтанӣ, хоксорӣ. 3. зиллату хорӣ.

**АФКАНДАН//АФГАНДАН** افکندن//افگندن 1. андохтан, партофтан; **дур афкандан** дур кардан, дур андохтан. 2. партофтан, паҳн кардан, густурдан; пошидан; **партав афкандан** нур пошидан; **рӯшноӣ афкандан** равшанӣ додан, нур пошидан; **соя афкандан** соя кардан, соя партофтан. 3. ғалтондан, аз по андохтан, ба замин задан. 4. поин кардан, хам кардан; **сар ба зер афкандан** сар хам кардан, сар поин кардан; шармгинӣ зоҳир намудан; **назар (нигоҳ) афкандан** нигоҳ кардан.

**АФКАНДАНӢ//АФГАНДАНӢ** افکندنی//افگندنی *сифати феълии замони оянда аз* **афкандан//афгандан**; ҳар чизи қобили афкандан.

**АФКОР** *а.* افکار *ҷ.* **фикр** (фикрҳо, андешаҳо); ақида: **афкори тарбиявию ахлоқӣ, афкори фалсафӣ, афкори ҷамъиятӣ; афкори пешқадам** ғояҳои мутараққӣ; **афкори умум // афкори омма** фикри умумихалқӣ; **мубодилаи афкор // табодули афкор** бо ҳам иваз кардани фикру андешаҳо, фаҳмидани фикри якдигар; **озодии афкор** озод, бемонеа будани изҳори фикру ақида, озодфикрӣ, озодандешӣ.

**АФЛЕСУН** افلیسون меваи ситрусии хушмазаи хушбӯй, ки рангаш зард аст, пуртақол.

**АФЛОК** *а.* افلاک *ҷ.* **фалак** (осмонҳо); **гардиши афлок** гузашти рӯзгор, мурури замон; **кӯҳҳои сар бар афлок** кӯҳҳои ниҳоят баланд.

**АФЛОКӢ** افلاکی *кит.* 1. *мансуб ба* **афлок**. 2. ғайримоддӣ, ғайризаминӣ; *муқ.* **хокӣ**. 3. *маҷ.* фаришта.

**АФЛОКШИНОС** افلاک‌شناس ситорашинос, ахтаршинос, мунаҷҷим.

**АФЛОТУНИЯ** افلاتونیه *фалс.* равияи идеалистӣ, ки аз таълимоти Афлотун (*олами ирфонии идеяҳоро ба олами воқеии ашё муқобил мегузошт*) маншаъ мегирад, платонизм.

**АФЛОТУНӢ** افلاتونی *марбут ба* **Афлотун**; ◊ **ишқи афлотунӣ** ишқе, ки мақсади он лаззати рӯҳӣ мебошад, ишқи ғайришаҳвонӣ.

**АФОЗИЛ** *а.* افاضل *ҷ.* **афзал**.

**АФОРИЗМ** *ю.* افاریزم сухани мӯъҷази ҳикматноку пандомез аз қабили мақол, зарбулмасал *ва г.;* амсол ва ҳикам.

**АФРОД** *а.* افراد *ҷ.* **фард** (ашхос, касон).

**афроз** افراز *асоси замони ҳозира аз* **афрохтан**. 2. *ҷузъи пасини калимаҳои мураккаб ба маънои* баланд, боло: **сарафроз, қадафроз**…

**АФРОЗ** افراز баландӣ: **афрози қуллаҳо**.

**АФРОХТАҚОМАТ** افراخته قامت қоматбаланд, баландқад.

**АФРОХТАН** افراختن баланд кардан, боло кардан, бардоштан; **сар афрохтан** сар боло кар-

дан; баланд шудан; **қад (қомат) афрохтан** қад баланд кардан, қомат рост кардан.

**АФРОШТАН** افراشتن *ниг.* **афрохтан**.

**афрӯз** افروز 1. *асоси замони ҳозира аз* **афрӯхтан**. 2. *ҷузъи пасини калимаҳои мураккаб ба маънои* афрӯзанда *ва дигар маъноҳоро ифода мекунад:* **оташафрӯз**, **оламафрӯз**, **дилафрӯз**…

**АФРӮЗИШ//ФУРӮЗИШ** افروزش//فروزش *исми феълӣ аз* **афрӯхтан**; тобиш, дурахш.

**АФРӮЗОН** افروزان *кит.*, *ниг.* **фурӯзон**.

**АФРӮЗОН(И)ДАН** افروزانیدن//افروزاندن *тарзи бавоситаи* **афрӯхтан**.

**АФРӮХТА** افروخته 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **афрӯхтан**. 2. даргирифта, фурӯзон: **шамъи афрӯхта** шамъи фурӯзон; **афрӯхта шудан** равшан шудан, шӯълавар шудан.

**АФРӮХТАГӢ** افروختگی 1. *шакли дигари сифати феълии замони гузашта аз* **афрӯхтан**; вазъ ва ҳолати он чи дар ҳолати сӯхтан ва афрӯхтан аст. 2. сурх шудани рӯй ва монанди он.

**АФРӮХТАН** افروختن 1. даргирондан (*оташро, чарогро ва г.*); **оташ афрӯхтан** оташ задан. 2. даргирифтан, сӯхтан. 3. равшан шудан, шӯълавар гардидан, тобон гаштан; ◊ **оташи ғазаб афрӯхтан** бисёр ғазабнок шудан; **оташи шавқ афрӯхтан** хеле шавқманд гардонидан.

**АФСАД** *а.* افسد *кит.* ниҳоят фосид, гандида; **афсади мафосид** фосидтарини фосидҳо, бадтарини фосидҳо.

**АФСАР I** افسر тоҷ, кулоҳи подшоҳӣ.

**АФСАР II** افسر *нав.* соҳибмансаби қувваҳои мусаллаҳ, милитсия, политсия *ва г.*, ки рутбаи аз лейтенанти хурд то полковник дорад, офитсер.

**АФСАРӢ** افسری 1. *мансуб ва мутааллиқ ба* **афсар** II; афсар будан.

**АФСАРТИРОЗ** افسرطراز *кит.* тоҷдор, подшоҳ.

**АФСАҲ** *а.* افصح *кит.* фасеҳтар, бофасоҳаттар.

**АФСАҲБАЁН** افصح بیان *кит.* фасеҳбаён, равшанбаён.

**АФСОНА** افسانه 1. яке аз жанрҳои насрии эҷодиёти шифоҳии халқ, ки асоси онро воқеаю саргузаштҳои бофтаю хаёлӣ ташкил медиҳад; қисса, достон, ҳикоят, нақл. 2. суханҳои бофта, ҳикояҳои беасл; **афсона гардидан//афсона шудан** вирди забонҳо шудан, овоза шудан; **афсона гуфтан** а) қиссаву ҳикоят нақл кардан; б) *маҷ.* дурӯғ гуфтан, сафсата хондан; **афсона кардан** достон кардан; машҳур сохтан; **афсона хондан** қисса гуфтан; ◊ **афсонаро ба ҳақиқат табдил додан** корҳои бузурги дар орзуҳо бударо амалӣ гардондан.

**АФСОНАВӢ** افسانوی 1. *мансуб ба* **афсона**; дар афсонаҳо ҷойдошта: **қаҳрамони афсонавӣ, ҷаннати афсонавӣ**. 2. хаёлӣ, бофта; беасос, бардурӯғ.

**АФСОНАВОР** افسانوار афсонамонанд; ба тарзи афсонавӣ, чунон ки дар афсона бошад: **афсонавор тараққӣ кардан**.

**АФСОНАГӢ** افسانگی *ниг.* **афсонавӣ**.

**АФСОНАГӮӢ** افسانه‌گوئی 1. *исми амал аз* **афсона гуфтан**; қиссаву ҳикоят нақл намудан. 2. *маҷ.* дурӯғ гуфтан; гапҳои беасос гуфтан.

**АФСОНАГӮЙ** افسانه‌گوی гӯяндаи афсона, қиссахон, ҳикояткунанда.

**АФСОНАМОНАНД** افسانه‌مانند шабеҳи афсона, афсонавор; боварнакарданӣ; бофта.

**АФСОНАПАРАСТ** افسانه‌پرست афсонаписанд, дӯстдори афсона.

**АФСОНАПАРДОЗ** افسانه پرداز 1. гӯяндаи афсона, он ки афсона мегӯяд, афсонагӯй. 2. он ки ҳангоми гуфтани воқеаҳо ба муболиға ва тахайюл роҳ дода, қисса мекунад.

**АФСОНАПАРДОЗӢ** افسانه پردازی амали афсонапардоз, қиссагӯӣ.

**АФСОНАСАРО** افسانه‌سرا *ниг.* **афсонапардоз**.

**АФСОНАСАРОӢ** افسانه‌سرائی *ниг.* **афсонапардозӣ**.

**АФСОНАСОЗ** افسانه‌ساز *ниг.* **афсонапардоз**.

**АФСОНАСОЗӢ** افسانه‌سازی *ниг.* **афсонапардозӣ**.

**АФСОНАХОН** افسانه‌خوان хонандаи афсона, афсонагӯй.

**АФСОНАХОНӢ** افسانه‌خوانی *исми амал аз* **афсона хондан**; афсонагӯӣ, қиссахонӣ.

**АФСОНАШУНАВӢ** افسانه‌شنوی *исми амал аз* **афсона шунидан**; афсона гӯш кардан.

**АФСОР** افسار тасма ва ресмоне, ки ба сару гардани аспу хар мебанданд, нӯхта, нӯхтабанд.

**АФСОРГУСЕХТА** افسارگسیخته 1. он чи афсораш бозу гусехта бошад. 2. *маҷ.* он чи ё он ки худро нигаҳдорӣ ва назорат карда наметавонад; бенӯхта.

**АФСУН** *а.* افسون 1. дуоҳои хурофотӣ, ки дуохон ва азоимхонҳо барои ром кардани чизе ё касе мехонанд. 2. сеҳр, ҷоду, ҳила, тазвир, найранг; **афсун кардан (намудан)** а) ҳила кардан, макр кардан; б) сеҳру ҷоду кардан; **афсун хондан** а) гапҳои дурӯғро гуфта ҳила ба кор бурдан; б) азоим хондан.

**АФСУНГАР** افسونگر соҳир, ҷодугар; **чашми афсунгар** дидаи сеҳркунанда (*сифати чашми маъшуқ*).

**АФСУНГАРӢ** افسونگری афсунгар будан, соҳирӣ, ҷодугарӣ.

**АФСУНКОР** افسونکار *ниг.* **афсунгар**.

**АФСУНСОЗ** افسون‌ساز 1. ҳилагар, афсунгар. 2. сеҳрангез.

**АФСУНСОЗӢ** افسون‌سازی ҳилагарӣ, дурӯғбофӣ, дурӯғгӯӣ.

**АФСУНСУХАН** افسون‌سخن *кит.* он ки гапаш таъсирбахшу диққатҷалбкунанда аст, ҷодусухан.

**АФСУНХОН** افسون‌خوان 1. афсунхонанда, азоимхон. 2. соҳир, ҷодугар.

**АФСУРДА** افسرده 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **афсурдан**; сармозада; яхкарда. 2. *маҷ.* ғамгин, андӯҳгин.

**АФСУРДАГӢ** افسردگی 1. дар ҳолати афсурда будан; пажмурдагӣ. 2. андӯҳгинӣ, зиқӣ, ғамгинӣ.

**АФСУРДАДИЛ** افسرده‌دل пажмурдадил, дилсард, бешавқу ҳавас, дилмурда.

**АФСУРДАДИЛӢ** افسرده‌دلی пажмурдадилӣ; дилсардӣ, дилмурдагӣ.

**АФСУРДАН** افسردن 1. сард шудан, хунук шудан. 2. пажмурда шудан. 3. *маҷ.* дилсард шудан; андӯҳгин шудан.

**АФСУРДАРӮ(Й)** افسرده‌رو(ی) *кит.* пажмурда, ғамгин.

**АФСУРДАХОТИР** افسرده‌خاطر ошуфтахотир, гирифтахотир; ғамгин, андӯҳгин.

**АФСУРДАХОТИРӢ** افسرده‌خاطری ошуфтахотирӣ, гирифтахотирӣ; ғамгинӣ, андӯҳгинӣ.

**АФСУРДАҶОН** افسرده‌جان пажмурда, мурдадил.

**АФСУРДАШУДА** افسرده‌شده *сифати феълии замони гузашта аз* **афсурда шудан**; сардшуда, хунукхӯрда; пажмурда.

**АФСӮС** افسوس эҳсоси таассуф, ҳасрат, дареғ, надомат, пушаймонӣ; дареғо! ҳайфо! *(нидо барои ифодаи пушаймонӣ ва надомат);* **афсӯс, ки…** дареғо, ки…, ҳайфо, ки…; **афсӯсу надомат** дареғу пушаймонӣ; **бо афсӯс** бо таассуф, мутаассифона; **афсӯс хӯрдан** ҳасрату надомат кардан, изҳори таассуф кардан, пушаймонӣ баён кардан.

**АФСӮСОМЕЗ** افسوس‌آمیز боафсӯс, бодареғ, ҳасратомез.

**АФСӮСХӮРОНА** افسوس‌خورانه дар ҳолати афсӯс гуфтан, афсӯсгӯён, бо афсӯсхӯрӣ.

**афт** افت *асоси замони ҳозира аз* **афтодан** **//афтидан**.

**АФТ** افت рӯй, андом, қиёфа; намуди зоҳирӣ (*умуман*); **афту андом** шаклу шамоил, намуди зоҳирӣ; **афту башара** афту андом, намуди зоҳирӣ, қиёфа; **аз афташ** зоҳиран, маълум мешавад, ки …; **аз афти кор** маълум мешавад, ки …; зоҳиран; эҳтимол.

**АФТАСӢ** افطسی *кит.* паҳнии бинӣ, пачақии бинӣ, пучуқӣ.

**АФТИДАН** افتیدن *ниг.* **афтодан**.

**АФТИДАМОНДА** افتیده‌مانده *ниг.* **афтодамонда**.

**АФТИШ** افتش *исми феъли аз* **афтидан**; поин ғалтидан.

**АФТОДА** افتاده 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **афтодан**; ғалтида, ғелида, азпомонда; **афтода мондан** *гуфт.* беихтиёр ё нохост ғалтидан. 2. гирифтор, муқайяд, побанд. 3. дармонда; ноилоҷмонда; бечора, нотавон, заиф.

**АФТОДАГӢ** افتادگی 1. *шакли дигари сифати феълии замони гузашта аз* **афтодан**. 2. беҳолӣ,

бечувватӣ, сустӣ. 3. бечорагӣ; хорӣ.

**АФТОДАМОНДА** افتاده‌مانده 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **афтода мондан**; ғалтидамонда. 2. беҳолшуда, аз ҳол рафта.

**АФТОДАН//АФТИДАН** افتادن//افتیدن 1. аз боло ба поин бо зарб омадан, ғалтидан; сукут кардан. 2. аз по даромадан, хобидан (*ба сабаби беморӣ, мондагӣ ва г.*). 3. поин шудан, овезон гаштан, кашол шудан. 4. рехтан, боридан. 5. *ҳамчун ҷузъи таркибии феълҳои таркибӣ омада, ба онҳо маъноҳои* гирифтор шудан, мондан, шудан, ғалтидан *ва г. медиҳад:* **ба бандагӣ афтодан, дар талаби** *чизе* **афтодан, дур афтодан, ба боло афтодан** *ва г.*; **аз пайи** *касе* **афтодан** таъқиб кардан, дунболагирӣ кардан; **ба ҳарос афтодан** ваҳмидан, тарсидан; **зарур афтодан** зарур шудан; **ба гардан афтодан** бор шудан, ба зимма қарор гирифтан; **ба (дар) андеша афтодан** ба фикр фурӯ рафтан; **ба дом афтодан** гирифтор шудан; **ба изтироб афтодан** ошуфта гардидан, ба ҳаяҷон омадан; **ба роҳ афтодан** рафтан, равона шудан, ба роҳ даромадан; **ба сӯзу гудоз афтодан** дар ғаму ғусса мондан; **ба такудав афтодан** дар ташвиш мондан, дар тараддуди чизе шудан; **ба талвоса афтодан** беқарор шудан; **ба умед афтодан** умедвор шудан; **ба (дар) фикр афтодан** ба фикр фурӯ рафтан, фикр карда мондан, дар фикр шудан; **ба фикри** *чизе* **афтодан** аз пайи чизе шудан, чизеро мақсад кардан; **ба хаёл афтодан** ба хаёл фурӯ рафтан, фикр карда мондан; **ба шубҳа афтодан** шубҳа кардан; **ба ҷое афтодан** ба ҷое дохил шудан, дар ҷое воқеъ шудан; **ба ҷустуҷӯ афтодан** кофтуков кардан; **гузор афтодан** роҳ рост омадан, воқеъ шудан дар ҷое; **дам (нафас) ба дарун афтодан** нафас набаровардан; хомӯш шудан, тамоман дам шудан; **дар банд афтодан** гирифтор шудан; **дар гӯшаи нокомӣ афтодан** гирифтори номуродӣ шудан; бечора шудан; **дар миёна афтодан** восита шудан; **дар пайи** *чизе* **афтодан** аз пайи чизе шудан, аз паси коре шудан; **дар тааҷҷуб афтодан** ҳайрон шудан, тааҷҷуб кардан; **дар тарс афтодан** тарсидан, ҳаросидан; **дар ташвиш афтодан** беқарор шудан; нотинҷ гаштан; **дар хашм афтодан** хашмгин шудан; **дар ҳайрат афтодан** мутаҳаййир шудан, ҳайрон шудан; **дар ҳаяҷон афтодан** ба изтироб омадан, безобита шудан; **зебанда афтодан** муносиб омадан, мувофиқ воқеъ шудан; **маъқул афтодан** писандида шудан, писанд омадан; **мақбул афтодан** писанд омадан, мавриди қабул қарор гирифтан; **писандида афтодан** маъқул шудан, писанд омадан; **роҳ афтодан** гузор рост омадан, гузор воқеъ шудан; **чашм афтодан** нигаристан, нигоҳ кардан; **шинам афтодан** муносиб воқеъ шудан, мувофиқ омадан; **қимат афтодан** гарон воқеъ шудан, бо нархи баланд ба даст даромадан; ◊ **ба даст афтодан (афтидан)** гирифтор шудан, дастгир шудан; **ба дунбол афтодан** таъқиб кардан; **ба сар афтодани** *чизе* **(ҳодисае)** дучор шудани (омадани) чизе (ҳодисае); бор шудани чизе; **дар рӯзи сахт афтодан** ба ҳолати бад дучор шудан, ба вазъияти ногувор гирифтор гаштан; **кор афтодан ба** *касе* мӯҳтоҷ шудан ба мадади касе, эҳтиёҷе воқеъ шудан ба касе; **латтаи** *касе* **ба (дар) об афтодан** пуч баромадани умеди касе; ноумед шудан.

**АФТОДАОВОЗ** افتاده‌آواز одами овозаш гирифта, хиррӣ.

**АФТОДАРӮҲ** افتاده‌روح *ниг.* **рӯҳафтода**.

**АФТОДАҲОЛ** افتاده‌حال 1. хастаҳол, бемадор. 2. фақир, бенаво.

**афтон** افتان *асоси замони ҳозира аз* **афтодан**.

**АФТОН** افتان *феъли ҳоли* **афтидан**; дар ҳолати афтидан, афтида-афтида, ғалтон; **афтону хезон** афтидаву хеста, хеставу ғалтида; лангон-лангон.

**АФТОНДАН** افتاندن *тарзи бавоситаи* **афтодан//афтидан**; ғалтондан; **ба замин афтондан, аз по афтондан** хобондан, ғалтондан; **аз чашм афтондан** ба чашм бад намоёндан (касеро); **ба даст афтондан** дастгир кардан, доштан; дастгир кунонидан; **ба дом афтондан** гирифтор кардан, ба дом гирифтан.

**АФТОНИДАН** افتانیدن *ниг.* **афтондан**.

**АФТУДАРАФТ** افت‌ودرفت гирудор, занозанӣ, задухӯрд, часпочаспӣ, ҷангу ҷидол; **афтударафт кардан** часпочаспӣ кардан, занозанӣ намудан.

**АФТУХЕЗ** افت‌وخیز 1. афтидану хестан; калавидану пешпо хӯрдан. 2. *маҷ.* часпу талош, задухӯрд.

**АФФИКС** *лот.* افیکس *ниг.* **ванд**.

**АФҲОМ** *а.* افهام *ҷ.* **фаҳм**.

**АФЧА** افچه *кит., ниг.* **хӯса**.

**афшон** افشان 1. *асоси замони ҳозира аз* **афшондан**. 2. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънои* резанда, пошанда, афшонанда: **болафшон, нурафшон, зарафшон, оташафшон**...

**АФШОН** افشان 1. хол-хол нақшшуда, ҳар ҷо-ҳар ҷо нақшшуда; нақшу нигорест, ки дар коғаз ё ба девор ба воситаи пош додани рангҳо пайдо мешавад. 2. *кит.* ошуфта, парешон.

**АФШОН(И)ДАН** افشاندن//افشانیدن 1. пошидан, чошидан. 2. ларзон(и)дан, ҷунбон(и)дан; **пушт афшондан** пушт ларзондан, пушт ҷунбондан, пушт дарҳам кашидан. 3. барои чангу хоки чизеро равондан онро сахт такон додан, шиппондан. 4. нисор кардан, рехтан. 5. нақшу нигор кардан, нақш ниҳодан; **бол афшондан** бол задан; **гулӯ афшондан** сулфидан; **даст афшондан** а) даст ҷунбондан (*барои хайрухуш кардан*); б) *маҷ.* изҳори норизогӣ кардан, қаҳру ранҷиш зоҳир намудан (*бо ҳаракати хоси даст*); **доман афшондан** а) доман шиппондан; б) *маҷ.* чизеро тарк карда рафтан, аз чизе умеди худро канда рафтан; **кисаро афшондан** кисаро холӣ кардан; ◊ **даст афшондану по кӯфтан** рақсидан.

**АФШУРА** افشوره 1. оби мева ва наботот, ки фушурда мегиранд, шарбат, шира: **афшураи ангат**. 2. туфола, усора.

**АФШУРДА** افشورده *сифати феълии замони гузашта аз* **афшурдан**; **лимӯи афшурда** лимӯи ғиҷим карда ё пахш карда обашро гирифта.

**АФШУРДАГОМ** افشوردهگام *кит.* собитқадам, устувор.

**АФШУРДАН** افشوردن 1. бо зӯри даст пахш карда баровардани оби чизе, фушурдан, ғиҷим кардан. 2. *маҷ.* танг кардан, азоб додан.

**АФЪӢ//АФЪО** *а.* افعی навъе аз морҳои заҳрдор бо бадани ғафсу думи кӯтоҳ ва сари паҳни секунҷамонанд, ки намудҳои гуногун дорад.

**АФЪОЛ** *а.* افعال *ҷ.* **феъл** (корҳо, амалҳо); **афъоли бад** корҳои бад; **афъоли нек** рафтору кирдори хуб ва муносиб; **афъолу атвор** рафтору кирдор.

**АФЮН** افیون моддаи беҳушкунанда ва мастиоваре, ки аз шираи ғӯзаи кӯкнор ҳосил мекунанд, тарёк.

**АФЮНӢ** افیونی 1. *мансуб ба* **афюн**. 2. тарёкӣ, нашъаманд, истеъмолкунандаи афюн.

**АФЮНХӮР** افیونخور тарёкӣ, нашъаманд.

**АХ** *а.* اخ *кит.* бародар, додар.

**АХАВОН** *а.* اخوان *ҷ.* **ах**.

**АХБОР** *а.* اخبار 1. *ҷ.* **хабар; арбоби ахбор** хабардиҳандагон, хабарнигорон; **воситаҳои ахбори умум** *ниг.* **восита**; **ахбор гирифтан** хабар гирифтан, бохабар шудан. 2. барномаи хабарҳои тоза дар бораи вазъияти рӯз, ки аз радио, телевизион ва дигар воситаҳо пахш ва нашр мегардад: **ахбори варзишӣ**, **ахбори рӯз, ахбори сиёсӣ; ахбор додан** а) хабар додан, бохабар кардан; б) шунавонидани хабарҳои тоза, пахши ахбор ба воситаи радио ва телевизион. 3. *д.* ҳадис ва ривоятҳое, ки аз Муҳаммади пайғамбар (с) ва саҳобаҳои ӯ нақл шудааст.

**АХБОРДИҲАНДА** اخباردهنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **хабар додан**; хабардиҳанда, маълумотдиҳанда.

**АХБОРДИҲӢ** اخباردهی *исми феълӣ аз* **ахбор додан**; хабар додан, маълумот додан.

**АХБОРНАВИС** اخبارنویس хабардиҳандаи воқеаҳо, хабарнигор, мухбир.

**АХБОРНАВИСӢ** اخبارنویسی амал ва шуғли ахборнавис, мухбирӣ, хабарнигорӣ.

**АХБОРНОМА** اخبارنامه навиштаҷоти махсус, ки аз ягон воқеаи муҳим хабар медиҳад.

**АХГАР** اخگر 1. пораи оташи афрӯхта, ангишти афрӯхта, оташпора, лахча. 2. шарора, оташпораи бисёр майдае, ки дар миёнаи шӯъла сар зада, пош мехӯрад.

**АХГАРВОР** اخگروار мисли лахча, монанди оташпора.

**АХГАРИСТОН** اخگرستان *кит.* маҳалли ахгар, оташдон, манқал.

**АХГАРОСО** اخگرآسا *ниг.* **ахгарвор**.

**АХГУЛ اخگل** хасҳои сӯзанмонанди хӯшаҳои ҷав ва гандум, суки хӯшаи ғалла.

**АХЁР** *а.* اخیار *ҷ.* **хайр** *ва* **хайир** (некон ва некӯкорон).

**АХЗ** *а.* اخذ *кит.* гирифтан, дарёфт, ба даст овардан; **ахз кардан** гирифтан, дарёфт кардан.

**АХЗАР** *а.* اخضر *кит.* кабуд, нилгун; **чархи ахзар** осмони нилгун.

**АХЗАРӢ اخضری** кабудтоб, нилгун.

**АХИР** *а.* اخیر *кит.* **охир**.

**АХИРАН** *а.* اخیراً дар вақтҳои охир, ба наздикӣ.

**АХЛОҚ** *а.* اخلاق *ҷ.* **хулқ**. 1. қоидаҳои рафтору одоб, хислатҳои рӯҳиву маънавӣ ва фарҳангии пазируфта миёни мардум ва риояи онҳо аз тарафи ҳар як фарди ҷамъият; **ахлоқи нек** хулқу одоби писандида; **ахлоқу одоб** рафтор, тарзу равиш, хулқу атвор. 2. хислат, табъ; **илми ахлоқ** як соҳаи илми фалсафа, ки бо омӯзишу таҳқиқи масъалаҳои ахлоқ машғул аст.

**АХЛОҚАН** *а.* اخلاقاً аз ҷиҳати ахлоқ, аз ҷиҳати одоб.

**АХЛОҚИЁТ اخلاقیات** кули масъалаҳои ахлоқӣ.

**АХЛОҚӢ اخلاقی** *мансуб ба* **ахлоқ: савияи ахлоқӣ**.

**АХЛОҚОМӮЗӢ اخلاق آموزی** омӯхтани талабот ва қоидаҳои ахлоқ.

**АХЛОТ** *а.* اخلات 1. *ҷ.* **хилт**; **ахлоти арбаа** чаҳор унсур – хун, сафро, савдо ва балғам, ки ба ақидаи табибони қадим бемориҳо аз онҳо сар мезананд. 2. пору; хокрӯба, чизҳои пас партофташуда.

**АХЛОТКАШОНӢ اخلات‌کشانی** кашондани ахлоту партовҳо.

**АХЛОТПАРТОӢ اخلات‌پرتائی** 1. партофтан ё бурда ба ҷое рехтани ахлот. 2. ҷои партофтани ахлот ва хасу хокрӯбаҳо: **қуттии ахлотпартоӣ, зарфи ахлотпартоӣ**.

**АХЛОТРЕЗӢ اخلات‌ریزی** 1. рехтани ахлот. 2. ҷои рехтани ахлот ва партову хокрӯбаҳо, ахлотпартоӣ.

**АХЛОТТӮДА اخلات‌توده** тӯдаи ахлот, ҷамъшудаи ахлот.

**АХЛОТХОНА اخلات‌خانه** ҷои ахлот, ҷои ахлотрезӣ, ахлотҷой.

**АХЛОТҶОЙ اخلات جای** ҷои ахлотрезӣ.

**АХЛОФ** *а.* اخلاف *ҷ.* **халаф** (фарзандон; пасояндагон).

**АХРАБ** *а.* اخرب 1. *кит.* хароботар, вайронтар. 2. *адш.* дар арӯз номи зиҳофест, ки дар натиҷаи партофта шудани ҳиҷои аввал ва кӯтоҳ шудани ҳиҷои охири рукни асосии баҳри ҳазаҷ – «мафоӣлун» шакли «фоӣлу» ба вуҷуд ояд ҳам, ба ҷои он рукни «мафъӯлу»-ро истифода мебаранд; вазни анъанавии рубоӣ шаҷараи ахраб ва шаҷараи ахрами баҳри ҳазаҷ ба ҳисоб меравад; *муқ.* **ахрам**.

**АХРАМ** *а.* اخرم 1. *кит.* он ки девораки биниаш бурида шудааст, чокбинӣ. 2. *кит.* буридашуда; *муқ.* **мурахҳам**. 3. *адш.* дар арӯз номи зиҳофест, ки дар асл «мафоӣлун» буда, дар натиҷаи исқоти ҳиҷои аввали он «фоӣлун» боқӣ монда бошад ҳам, ба ҷои он рукни «мафъӯлун»-ро кор мефармоянд; яке аз ду шаҷараи вазни рубоӣ ба ҳамин зиҳоф асос ёфта, шаҷараи ахрам ном дорад ва аз дувоздаҳ навъ иборат аст; *муқ.* **ахраб**.

**АХТА اخته** бехоя, ҳайвоне, ки хояашро гирифтаанд; **ахта кардан** барои боздошти ҷуфтшавии ҳайвонҳо канда гирифтани хояҳои ҳайвонҳои нарина (*аз қабили* асп, барзагов *ва г*).

**АХТАКУНӢ اخته‌کنی** *исми амал аз* **ахта кардан**; амалиёти ахта кардан.

**АХТАР اختر** 1. ситора, кавкаб, наҷм; *ба тариқи истиора*: **ахтари бахт, ахтари толеъ**. 2. *маҷ.* бахт, иқбол, толеъ; **ахтари ситезасар** бахти каҷрафтор ва носазовор; **ахтари дунболадор** *ниг.* **ситораи думдор; ахтари қутб** ситораи қутб; **ахтари сарсабз** ситораи бахт, сайёраи саъд; **ахтари шабгард** а) ситораи номусоид, ситораи наҳс; б) моҳ; **ахтари ковиён** парчами Фаридун, байрақи Коваи оҳангар; **ахтар шумуридан (ё шумурдан)** *ниг.* **ситора (шумурдан); бедор гаштани ахтари хуфта** омад кардани бахт.

**АХТАРБИН اختربین** *кҳн.* ахтаршинос, ситора-

шинос, мунаҷҷим.

**АХТАРГӮ(Й)** (اخترگو(ی **кит.** мунаҷҷим, фолбин.

**АХТАРӢ** اختری 1. *мансуб ба* **ахтар**. 2. мунаҷҷим, ситорашинос.

**АХТАРНИГОРӢ** اخترنگاری *нав.* аксбардорӣ аз ҷирмҳои осмонӣ бо истифода аз дурбинҳои махсуси ситорашиносӣ.

**АХТАРСИПОҲ** اخترسپاه *маҷ.* серлашкар, бо сипоҳи бешумор.

**АХТАРСӮХТА** اخترسوخته *киноя аз* бадбахт, баргаштабахт.

**АХТАРШИНОС** اخترشناس *ниг.* **ситорашинос**.

**АХТАРШИНОСӢ** اخترشناسی *ниг.* **ситорашиносӣ**.

**АХТАРШУМОР** اخترشمار *ниг.* **ситорашумор**.

**АХТАРШУМОРӢ** اخترشماری *ниг.* **ситорашуморӣ**.

**АХТАХОНА** اخته خانه саисхона, тавила.

**АХТОР** *а.* اخطار 1. *ҷ.* **хатар**. 2. танбеҳ; огоҳӣ.

**АХФАШ** اخفش *кит.* он ки мубтало ба бемории хафаш аст, яъне ба рӯшноӣ нигариста наметавонад; *муқоб.* **шабкӯр**; он ки чашмаш заиф ва камнур аст; ◊ **бузи ахфаш** он ки гаперо надониставу нафаҳмида тасдиқ мекунад.

**АХШ** اخش *кит.* арзиш, баҳо, қимат.

**АХШАМ** *а.* اخشم *кит.* он ки ҳисси бӯй - қувваи шомма надорад.

**АХШЕҶ** اخشیج *кҳн.* 1. зид, мухолиф. 2. ҳар яке аз чор унсур.

**АХШЕҶОН** اخشیجان *ниг.* **чор (унсур)**.

**АҲАД** *а.* احد *кит.* як; воҳид; фард, нафар.

**АҲАДИЯТ** *а.* احدیت *кит.* ягонагӣ, беҳамтоӣ (*сифати Худо*).

**АҲАМ(М)** *а.* اهم *кит.* муҳимтар, заруртар, муҳимтарин, заруртарин.

**АҲАМИЯТ** *а.* اهمیت муҳим будан, муҳим ва зарур шумуридани коре (чизе): **аҳамияти таърихӣ, аҳамияти иҷтимоӣ; аҳамият додан** эътибор додан, диққат кардан, таваҷҷӯҳ додан; **аҳамият доштан** ба эътибор соҳиб будан, муҳим будан; **аз аҳамият холӣ набудан** муҳим будан; манфиат доштан.

**АҲАМИЯТДОР** اهمیت‌دار *ниг.* **аҳамиятнок**.

**АҲАМИЯТНОК** اهمیتناک дорои аҳамият, соҳиби аҳамият, муҳим, эътиборнок.

**АҲАМИЯТНОКӢ** اهمیتناکی аҳамият доштан, эътиборнокӣ.

**АҲБОБ** *а.* احباب *ҷ.* **ҳабиб** (дӯстон, дӯстдорон).

**АҲВАЛ** *а.* احول *кит.* олус, чашмкаҷ, каҷбин, дубин.

**АҲВАР** *а.* احور *кит.* дорои чашми сиёҳранги зебо, сиёҳчашм, оҳучашм.

**АҲВАТ** *а.* احوط *кит.* баэҳтиёттар, эҳтиёткорона.

**АҲВОЛ** *а.* احوال *ҷ.* **ҳол**; ҳолат; вазъ, вазъият; чигунагии ҳол, чигунагии мизоҷ (беморӣ, тандурустӣ); **аҳволи бад** вазъияти ногувор; **аҳволи байналхалқӣ** вазъияти муносибатҳои байниҳамдигарии халқҳо; **аҳволи дарунӣ** вазъияти дохилӣ; **аҳволи рӯҳия** кайфияти рӯҳӣ, ҳолати рӯҳӣ; **аҳволи сиҳатӣ** вазъи тандурустӣ; **шарҳи аҳвол** баёни вазъият; баёни кору ҳаёти шахсе; **ҳолу аҳвол** вазъияту ҳолат; **арзи аҳвол кардан** вазъиятро маълум кардан, ҳолатро баён намудан; **аҳволи** *касе* **танг будан (шудан)** вазъияти касе душвор будан (шудан), вазъи касе бад будан (шудан); **аҳвол нағз шудан** вазъият беҳтар гардидан; **аҳвол пурсидан** ҳолу аҳволи касеро пурсон шудан, вазъи кори касеро пурсон шудан; **ба аҳволи** *касе* **хандидан** ҳолати касеро масхара кардан, ба вазъияти касе бо тамасхур нигоҳ кардан.

**АҲВОЛДОН** احوال‌دان донандаи аҳвол, ҳолдон.

**АҲВОЛПУРСӢ** احوال پرسی *исми феълӣ аз* **аҳвол пурсидан**; пурсидани аҳвол (-и якдигар), аз кору бор ва вазъияти зиндагӣ пурсон шудан, ҳолпурсӣ; **аҳволпурсӣ кардан** ҳоли якдигарро пурсидан, аз кору бору зиндагӣ пурсон шудан.

**АҲВОЛФАҲМӢ** احوال فهمی фаҳмидани аҳвол, донистани вазъият.

**АҲВОЛҶӮӢ** احوال‌جوئی *ниг.* **аҳволпурсӣ**.

**АҲД** *а.* عهد 1. паймон, шарт, қарордод, муоҳида; ваъда; **аҳду вафо** паймону садоқат; қавл додан ва дар қавли худ устувор будан; **аҳду паймон** қавлу ваъда; **аҳд бастан** паймон кардан; **аҳд кардан** қавл додан; **аҳду паймон бастан** қарордод кардан, шарту паймон кардан; **аҳду паймон кардан** шарту қарордод намудан; **аҳд шикастан** қарордод вайрон кардан; ваъдахилофӣ намудан; **ба аҳд пойдор будан** ба ваъда устувор будан; **ба аҳд вафо кардан** мувофиқи қарордод амал кардан, ба паймон ва ваъда устувор будан. 2. замон, давр; **аҳди сиғар** давраи хурдсолӣ, замони кӯдакӣ; **аҳди шабоб** айёми ҷавонӣ, давраи ҷавонӣ; **аҳди қадим** замони гузашта, давраи кӯҳна; **аҳди гул** фасли баҳор.

**АҲДАБ** *а.* احدب *кит.* кӯзапушт, букрӣ.

**АҲДБАНДӢ** عهدبندی *исми амал аз* **аҳд бастан**; паймонбандӣ.

**АҲДНОМА** عهدنامه шартнома, қарордод, паймоннома.

**АҲДОБ** *а.* اهداب *кит.* мижгон.

**АҲДОС** *а.* احداث 1. *ҷ.* **ҳадас** (чизҳои нав пайдошуда; ҳодисаҳои ногаҳонӣ...); **аҳдоси замона** ҳодисаҳои рӯзгор. 2. *таър.* маблағе, ки шаҳна ё миршаб барои нигоҳдорӣ ва посбонии бозор мегирифт.

**АҲДШИКАН** عهدشکن он ки аз аҳд рӯй тофтааст, он ки ба қавлу паймон вафо накардааст, паймоншикан.

**АҲДШИКАНӢ** عهدشکنی *исми амал аз* **аҳд шикастан**; ваъдахилофӣ.

**АҲДШИКАНОНА** عهدشکنانه аҳдро шикаста, қарордодро вайронкунон, паймоншиканона.

**АҲЁН** *а.* احیان *ҷ.* **ҳин** (вақтҳо, замон); **аҳён-аҳён** гоҳ-гоҳ, баъзан, аҳёнан.

**АҲЁНАН** *а.* احیاناً гоҳо, баъзе вақт, баъзан; иттифоқан.

**АҲКОМ** *а.* احکام *ҷ.* **ҳукм**; қоидаву қонунҳо; **аҳкоми дин** *ниг.* **аҳкоми шариат; аҳкоми салтанат** қоидаву қонунҳои подшоҳӣ, ҳукмҳои подшоҳӣ; **аҳкоми шариат** (*ё* **шаръ**) *д.* қонунҳои шариат, фармудаҳои шариат; ◊ **аҳкоми анҷум** *нуҷ.* хусусиятҳои гардиши ситораҳо (*аз рӯи илми нуҷуми қадим гӯё вазъияти ситорагон тақдир ва сарнавишти одамонро муайян мекардааст*).

**АҲЛ** *а.* اهل 1. зан, аёл; **аҳлу аёл** зану фарзандон, аъзои хонавода, ҳар яке аз афроди хонадон. 2. мардум, халқ; бошандагон, сокинон; **аҳли шаҳр** сокинони шаҳр. 3. лоиқ, сазовор, муносиб. 4. тифоқ, муттафиқ; **ёр аҳл аст, кор саҳл аст** (*зарб.*). 5. мансуб, мутааллиқ: **аҳли ҳар пеша; аҳли адаб (адабиёт)** адибон, нависандагону шоирон; **аҳли байт** зану фарзандон, аъзои оила, афроди хонавода; **аҳли басар//аҳли басират** дурандешон, одамони бофаросат, зирак, доно; **аҳли башорат** огоҳони ҳол, донандагони роз, маҳрамони асрор; **аҳли бедод** бедодгарон, золимон; **аҳли бидъат** эҷодкунанда ва тарафдорони унсуру қоидаҳои нав ва мухолифи дин; **аҳли вафо** вафодорон, соҳибони қавл; **аҳли ваҳдат** *д.* касоне, ки ба ягонагии Худо эътиқод доранд; аҳли тасаввуф, сӯфиён; **аҳли ғадр** хиёнатгарон, фиребгарон, маккорон; **аҳли давлат** а) давлатмандон, сарватдорон; б) арбоби давлат, ҳукуматдорон; **аҳли дарбор** дарбориён, одамони дарбор, мансубон ба дарбор; **аҳли дард** а) дардманд(он); б) *киноя аз* ошиқ(он); **аҳли дил** аҳли сидқу сафо; соҳибдил, ориф, донишманд; **аҳли завқ** соҳибони истеъдоди адабӣ, наққошӣ, мусиқӣ *ва г.;* **аҳли замона** муосирон, ҳамасрон, ҳамаҳдон; **аҳли иқтоъ** *таър.* ба иқтоъ ноилшудагон, касоне, ки подшоҳ ба онҳо ба таври инъом ва мукофот замин, деҳ ва ё мулке додаст; **аҳли илм** олимон, касоне, ки бо илм машғуланд; **аҳли имон** *д.* мӯъминон, диндорон; **аҳли иродат** мухлисон ва пайравони тариқат; **аҳли ирфон** а) орифон, донишмандон, хирадмандон, одамони бомаърифат; б) сӯфиён; **аҳли исён** шӯришгарон, одамони исёнбардошта; **аҳли калом** суханварон, адибон; **аҳли камол** ба камол расидагон, аҳли фазлу дониш; **аҳли карам** сахиён, ҷавонмардон, одамони босаховат, кушодадаст, олиҳиммат; **аҳли кимиё** а) кимиёгарҳо, ононе, ки бо илми кимиё машғуланд; б) *маҷ.* фиребгарон, ҳилагарон, маккорон; **аҳли китоб** *д.* яҳудиён, исавиён ва мусулмонон, ки дини ҳар кадом дорои китоби муқаддас («Таврот», «Инҷил», «Забур», «Қуръон») мебошад; **аҳли кор** кормандон, меҳнаткашон; кордон, аз кор огоҳ; **аҳли корвон** корвониён, сафаркунандагон бо корвон; **аҳли қалам** нависандагон, адибон; **аҳли қофила** корвониён, ҳамсафарон; **аҳли қубур**

мурдагон, даргузаштагон; **аҳли малоҳат** малеҳон, зебоён, хушрӯён, соҳибҷамолон; **аҳли маънӣ** соҳибони фаҳму фаросат, соҳибони маърифат; **аҳли маърифат** а) орифон, доноён, ҳакимон; б) сӯфиён; **аҳли меҳнат** аҳли кор, меҳнаткашон; **аҳли мурувват** ҷавонмардон, инсондӯстон; одамони олиҳиммат; **аҳли назар** мардумони бофаросат, одамони зирак; **аҳли ниёз** мӯҳтоҷон, эҳтиёҷмандон, бенавоён; **аҳли оила** аъзои хонавода, аъзои оила, аҳли байт; **аҳли олам** оламиён, ҷаҳониён; **аҳли пеша** ҳунармандон, косибон; **аҳли риё** риёкорон, қаллобон, одамони дурӯя, мунофиқ, сохтакор; **аҳли роз** маҳрамон, ҳамрозон, сирдонон; **аҳли рой** одамони донишманд, соҳибони ақлу тадбир; **аҳли савдо** савдогарон; машғулони кори савдо; **аҳли санъат** санъатварон, одамоне, ки бо санъат машғуланд; **аҳли сӯҳбат** мусоҳибон, ҳамсӯҳбатон; **аҳли тақво** порсоён, худотарсон, парҳезгорон; **аҳли тамиз** одамони оқил, доно, ҳушёр; **аҳли тараб** хушу хурсандикунандагон; вақтхушкунандагон; **аҳли тариқат** *д.* зоҳидон, сӯфиён; **аҳли хилват** гӯшанишинон, ибодаткунандагон; **аҳли хирад** оқилон, хирадмандон; **аҳли хок** мурдагон, даргузаштагон; **аҳли ҳасад** одамони бахил, бадрашк, нотавонбин; **аҳли ҳирфа** ҳунармандон, санъаткорон, пешаварон; **аҳли ҳунар** ҳунармандон; эҷодкорон; **аҳли ҷамъият** аъзои ҷомеа; омма, мардум; **аҳли ҷаҳон** ҷаҳониён, халқҳо; **аҳли яқин** а) одамони ҳақиқатшинос, хирадмандон, муҳаққиқон; б) *д.* порсоён, сӯфиён.

**АҲЛИЯТ** *а.* اهليت *кит.* 1. лаёқат, истеъдод. 2. шоистагӣ, сазоворӣ, арзандагӣ.

**АҲЛӢ** اهلى *кит.* унсгирифта, одаткарда; ромшуда, хонагӣ.

**АҲЛОНА** اهلانه муттафиқ; муттафиқона, бо тифоқӣ; **меҳнати аҳлона** кори муттафиқона.

**АҲМАҚ** *а.* احمق аблаҳ, нодон, гӯл, бефаҳм, беақл; **аҳмақ кардан** *касеро* фиреб додан, гӯл кардан; **аҳмақ шудан** фиреб хӯрдан, фирефта шудан.

**АҲМАҚӢ** احمقى аблаҳӣ, ҳамоқат; **аҳмақӣ кардан** аблаҳӣ кардан, гӯлӣ намудан.

**АҲМАҚНАМО** احمق نما мисли аҳмақ, мушобеҳ ба аблаҳ.

**АҲМАҚОНА** احمقانه 1. шабеҳи аҳмақ, аҳмақвор, аблаҳона. 2. бемаъниёна; **кори аҳмақона** амалу рафтори аблаҳона; **ҳаракатҳои аҳмақона** рафтори беҷо ва бемаънӣ.

**АҲМАҚФИРЕБ** احمق فريب фиребандаи аҳмақ; он чи ба аблаҳ мақбул аст.

**АҲМАР** *а.* احمر сурх, сурхранг; **гули аҳмар** гули сурх; **ёқути аҳмар** ёқути сурх; **ливои аҳмар** байрақи сурх; **лолаи аҳмар** лолаи сурх.

**АҲОДИС** *а.* احاديث *ҷ.* **ҳадис**.

**АҲОЛИНИШИН** اهالىنشين маскан, ҷои истиқомати аҳолӣ, мардумнишин: **маркази аҳолинишин**.

**АҲОЛӢ** *а.* اهالى 1. *ҷ.* **аҳл**. 2. бошандагон, сокинони деҳа, шаҳр ё вилоят; **аҳолии меҳнатӣ** мардуми меҳнаткаш, одамони заҳматкаш; **аҳолии одӣ** мардуми одӣ, авом.

**АҲОР** اهار *ниг.* **оҳор**.

**АҲРАМАН** اهرمن *ниг.* **аҳриман**.

**АҲРЕМАН** اهريمن *ниг.* **аҳриман**.

**АҲРИМАН** اهريمن 1. қувва ва рӯҳи бадӣ дар дини зардуштӣ. 2. дев, шайтон, ҷин.

**АҲРОМ** *а.* اهرام *ҷ.* **ҳарам**; шакл ё қисми бисёррӯя, ки қисми поёнии он сегӯша буда, рӯйҳои секунҷаи паҳлуиаш як қуллаи умумӣ дорад; **аҳроми Миср** мақбараҳои бузурги сангини фиръавнҳои Мисри қадим, ки ба мисли аҳром махрутшакланд.

**АҲРОММОНАНД** اهرامماننډ аҳромшакл, аҳромнамуд: **қуллаҳои аҳроммонанд**.

**АҲРОМШАКЛ** اهرامشكل *ниг.* **аҳроммонанд**.

**АҲРОР** *а.* احرار *ҷ.* **ҳурр** (озодон, озодихоҳон).

**АҲСАН** *а.* احسن 1. беҳтар, аълотар; **ба ваҷҳи аҳсан** *ниг.* **ваҷҳ**. 2. *нидо* таҳсин, офарин; **аҳсан гуфтан // аҳсан хондан** офарин гуфтан, таҳсин кардан.

**АҲСАНТ** *а.* احسنت *ниг.* **аҳсан** 2.

**АҲУРОМАЗДО** اهورا مذدا дар дини зардуштӣ, ҳамчун худои қувваҳои некӣ ва рӯшноӣ парастиш мекарданд, Ҳурмуз.

**АҶАБ** *а.* عجب 1. он чи сабаби ҳайронӣ мешавад, ҳайратовар, ҳайратангез, тааҷҷубовар, шигифтовар. 2. *нидои ҳайрату тааҷҷуб* воаҷабо, аҷабо, тааҷҷубовар аст, ки…; **чӣ аҷаб!** чӣ ҷои тааҷҷуб!; **эй аҷаб** аҷабо, тааҷҷубовар аст, ки…; **аҷаб доштан** ҳайрон будан, дар тааҷҷуб будан; **аҷаб кардан** а) тааҷҷуб намудан, ҳайрон шудан; б) *маҷ.* кори хуб кардан; **дар аҷаб мондан** ҳайрон шудан, мутаҳаййир гаштан; **дар аҷаб шудан** ҳайрон шудан, тааҷҷуб кардан; **аҷаб не // аҷаб нест, ки…** эҳтимол, шояд, аз эҳтимол дур нест, ки…, мумкин аст, ки …

**АҶАБО** عجبا *нидои ҳайрату тааҷҷуб* ҳайратовар аст, ки…, ҳайратангез аст, ки…, тааҷҷубовар аст, ки…

**АҶАЛ** I *а.* اجل 1. *кит.* муддат, мӯҳлат; вақт, ҳангом. 2. ба охир расидани умр, марг; **дард дигар, аҷал дигар** (*зарб.*); **аҷали муаллақ** марги ногаҳонӣ; **аҷал расидан** умр ба интиҳо расидан, марг наздик шудан; **агар аҷал амон диҳад** зиндагиву саломатӣ бошад, агар намурам…; **аз дасти аҷал халос кардан** аз марг раҳо додан, аз марг вораҳонидан; **ба чанголи аҷал афтидан** ба марг дучор шудан, ба мурдан расидан; **бе аҷал куштан** пеш аз вақт куштан, бе марги табиӣ нобуд кардан; **бо аҷали худ мурдан** бо марги табиӣ мурдан; **тухми аҷал коштан** ҳамаро ба ҳалокат расонидан, қир кардан.

**АҶАЛ** II**//АҶАЛЛ** *а.* اجل *кит.* ҷалилтар, боҷалолтар, бузургвортар.

**АҶАЛА** *а.* عجله *кит.* шитоб, таъҷил; **бо аҷала** шитобон, саросемавор, шитобкорона.

**АҶАЛГИЁҲ** اجل‌گیاه *бот.* як оилаи гиёҳҳои бисёрсолаи доруӣ ва ороишии заҳрнок, ки решаи картошкамонанд дорад, аконит.

**АҶАЛРАСИДА** اجل‌رسیده он ки марги ӯ наздик шуда бошад.

**АҶАМ** I *а.* عجم *кит.* ҷангал, беша.

**АҶАМ** II *а.* عجم 1. мардуми ғайриараб; қавми форсу тоҷикзабон. 2. сарзамини форсу тоҷикзабонон. 3. *мус.* яке аз оҳангҳои мақоми панҷуми «Шашмақом» – «Сегоҳ», ки бо номҳои «Наврӯзи Аҷам» ва «Баёти Аҷам» машҳур аст.

**АҶАМИНАЖОД** عجمی‌نژاد аз нажоди ғайриараб – форсу тоҷик; эрониасл.

**АҶАМӢ** عجمی *мансуб ба* **аҷам** II; аҷамнажод, эрониасл.

**АҶДОД** *а.* اجداد *ҷ.* **ҷадд** (бобоён, ниёгон, гузаштагон); **бобову аҷдод** гузаштагон.

**АҶДОДӢ** اجدادی *мансуб ба* **аҷдод**; авлодӣ, наслӣ.

**АҶЗ** *а.* عجز нотавонӣ, оҷизӣ, заъф, сустӣ; **аҷзу нотавонӣ** заифиву сустӣ, оҷизӣ; **аҷзу ниёз** нотавонию мӯҳтоҷӣ.

**АҶЗО** *а.* اجزا *ҷ.* **ҷузъ**; қисмҳои таркибии чизе; воҳидҳои ҷудогонаи чизҳои муайян, ки воҳиди куллро ташкил мекунанд.

**АҶИБ** *а.* عجیب тааҷҷубовар, ҳайратовар, ҳайратангез, аҷаб, ғалатӣ; **аҷибу ғариб** ҳайратовар, тааҷҷубовар; ғалатӣ; **аҷиб будан** тааҷҷубовар будан, ҳайратангез будан; ғалатӣ будан.

**АҶИБТАБИАТ** عجیب‌طبیعت соҳиби табиати аҷиб, аҷоибхислат: **одами аҷибтабиат**.

**АҶИБУЛАХЛОҚ** *а.* عجیب الاخلاق дорои хулқ ва атвору рафтори ғайриодӣ.

**АҶИНА** اجینه мувофиқи ақидаи хурофотии кӯҳна қувваи ғайритабиии нонамоён, ки ба мардум зарар расониданаш мумкин будааст, ҷин; **аҷина задан (асар кардан)** аҷина осеб расондан (*ақидаи хурофӣ*).

**АҶИНАБОДАК** اجینه‌بادک *гуфт.* гирдбоди хурд, ки бо печутоб боло мебарояд; *муқ.* **девбод**.

**АҶИНАЗАДА** اجینه زده беморе, ки гӯё ба вай аҷина асар кардааст; ҷиннӣ.

**АҶИНАХОНА** اجینه‌خانه ҷое, ки гӯё макони аҷинаҳо аст.

**АҶИР** *а.* اجیر *кит.* коргари дастмуздгир, муздур; **аҷир кардан** ба муздурӣ гирифтан; рӯзмузд ба кор гирифтан.

**АҶИРИҚ** اجیرق *бот.* алафи худрӯи паҳн, ки аз решаи хазандааш зиёд шуда меравад; ◊ **аз тухми аҷириқ ҳам бисёр** хеле зиёд, ниҳоят бисёр.

**АҶИРИҚЗОР** اجیرقزار ҷое, ки аҷириқ бисёр

рӯидааст, ҷои пур аз аҷириқ: **замини аҷириқзор**.

**АҶНАБӢ** اجنبی бегона, хориҷӣ.

**АҶНОС** *а.* اجناس 1. *ҷ.* **ҷинс** (хелҳо, навъҳо). 2. мол, матоъ, чизҳои фурӯхташаванда.

**АҶОБАТ** عجابت 1. аҷибӣ, ҳайратоварӣ, шигифтӣ; ҷои тааҷҷуб. 2. ғайриодӣ будан, ғайримуқаррарӣ будани ягон кор ё воқеа; **аҷобат доштан** а) тааҷҷубовар будан; б) ғайриодӣ намудан, ғайримуқаррарӣ будан.

**АҶОБАТАНГЕЗ** عجابت‌انگیز ҳайратангез, тааҷҷубовар, шигифтангез.

**АҶОИБ** *а.* عجائب 1. аҷиб, ҳайратовар, аҷибу ғариб. 2. диққатҷалбкунанда, шавқовар; **аҷоибу ғароиб** аҷибу ғариб, тааҷҷубовар, шигифтовар.

**АҶОИБЛИБОС** عجائب‌لباس либосаш аҷоиб, ғайриодӣ.

**АҶОИБОТ** *а.* عجائبات *ҷ.* **аҷоиб**; чизҳои аҷибу ғариб ва ғайриодӣ, чизҳои ҳайратовар; **аҷоиботу ғароибот** аҷибу ғарибҳо, чизҳои ҳайратовар.

**АҶОИБУЛМАХЛУҚОТ** *а.* اجائب المخلوقات махлуқҳои ғайриодӣ, махлуқоти аъҷуба; «**Аҷоиб-ул-махлуқот ва ғароиб-ул-мавҷудот**» номи чанде аз асарҳои ба аҷоиботу ғароиботи олам бахшидаи олимону сайёҳони форсу тоҷик (асрҳои 12-13).

**АҶОИБХИЛҚАТ** عجائب‌خلقت ба тарзи аҷоиб офаридашуда; аҷоибсохт.

**АҶОИБХИСЛАТ** عجائب خصلت дорои хислати аҷиб, соҳиби хусусияти аҷоиб.

**АҶОИБХОНА** عجائب خانه 1. хонае, ки дар он чизҳои аҷоиб намоиш дода мешавад, намоишгоҳи чизҳои аҷоиб. 2. *кҳн.* осорхона, музей.

**АҶОИБШАКЛ** عجائب‌شکل аз ҷиҳати намуд аҷибу ҳайратовар.

**АҶОЛАТ** *а.* عجالت шитобкорона, саросемагӣ; **бо аҷолат рафтан** саросема рафтан, шитобон рафтан.

**АҶОНИБ** *а.* اجانب *ҷ.* **аҷнабӣ**.

**АҶР** *а.* اجر *кит.* подош, музд, мукофот.

**АҶРИҚ** اجریق *ниг.* **аҷириқ**.

**АҶРОМ** *а.* اجرام *ҷ.* **ҷирм**; **аҷроми осмонӣ** ситораҳо.

**АҶСОД** *а.* اجساد *ҷ.* **ҷасад**.

**АҶСОМ** *а.* اجسام *ҷ.* **ҷисм**; **аҷсоми майита** ҷисмҳои беҷон.

**АҶУЗ//АҶУЗА** *а.* عجوز//عجوزه 1. пиру фартут; пиразан, кампир. 2. духтар; ◊ **аҷузи фартут** дунёи кӯҳна.

**АҶУЗКАМПИР** عجوزکمپیر 1. зани пир, пиразан. 2. *гуфт.* номи нӯҳ рӯзи охир аз хунуктарин рӯзҳои зимистон; *муқ.* **айёми аҷуз**.

**АҶУЛ** *а.* عجول *кит.* шитобкор, шитобанда, саросема.

**АҶУЛӢ** عجولی *кит.* шитобкорӣ, саросемагӣ.

**АҶУЛОНА** عجولانه *кит.* шитобкорона, бо аҷала, бо саросемагӣ.

**АШАДД** *а.* اشد *кит.* шадидтар, сахттар.

**АШАДДӢ** اشدّی :**душмани ашаддӣ** душмани бадтарин, душмани қаттол ва хавфнок; **мухлиси ашаддӣ** мухлиси гузаро, аз ҳад зиёд дӯстдорандаи чизе: **мухлиси ашаддии шоҳмот**.

**АШАН** I اشن *кҳн.* ҷомаи чаппагардон.

**АШАН** II اشن *кҳн.* хом; харбузаи хом.

**АШАҚА** *а.* اشقه *кит., ниг.* **ошиқпечон**.

**АШҒОЛ** *а.* اشغال *ҷ.* **шуғл**; кору бор; гирифториҳо.

**АШЁ** *а.* اشیا(ء) *ҷ.* **шайъ** (чизҳо, чизу чора); **ашёи нодир** чизҳои ноёб, чизу чораи камёб; **ашёи хом** масолеҳи барои саноат зарур, чизҳои дар саноат кор кардашаванда; **амволу ашё, анҷому ашё, асбобу ашё, молу ашё** молу матоъ, чизу чора.

**АШЁЪ** *а.* اشیاع *ҷ.* **шиа**.

**АШИР** *а.* عشیر *кит.* даҳяк; **ушри ашир** садяк.

**АШИРА(Т)** *а.* عشیر//عشیرت *кит.* 1. хешу табор.

2. тоифа, қабила; қавм.

**АШК** I اشک 1. обе, ки аз гиря ва бо таъсири ҳиссиёти ҷисмӣ ё рӯҳӣ аз чашм фурӯ мерезад, сиришк, оби дида; қатраи оби чашм. 2. гиря; **ашки кабоб** қатраҳое, ки вақти пухтани кабоб ба рӯи оташ мечаканд; **ашки меғ (**_ё_ **саҳоб)** _киноя аз_ борон; борон; **ашки гарм** _ниг._ **ашки сӯзон; ашки лолагун** _ниг._ **ашки хунин; ашки равон** оби дидаи ҷорӣ, сиришки қатор; **ашки сӯзон, ашки талх, ашки хунин** гиряи ҷонсӯз, гиряи ғаму андӯҳ; **ашки шашқатор** рехтани ашки бисёр; **ашки шодӣ** гиря аз хурсандӣ; **ашки ятим** қатраҳои калон-калони оби чашм; **ашки ҳасрат** гиря аз ғаму андӯҳ; **донаҳои ашк** қатраҳои оби дида; **сели ашк** бисёрии оби чашм; **аз ашк доман пур шудан** _киноя аз_ бисёр гиристан; **ашк боридан** гиря кардан; **ашк фишондан** ашк рехтан, гиря кардан; **ашки шодиёна рехтан** аз хурсандӣ гиристан; **ашк чарх задан//ашк ҳалқа задан** донаҳои ашк пайдо шудан (_дар чашм_); **ашк рехтан** гиря кардан; ◊ **ашки сурохӣ, ашки ток** шароб, май.

**АШК** II اشک 1. чаҳор дандони калон, ки дутоӣ дар болою поини даҳони инсон дар байни дандонҳои пеш ва курсӣ воқеанд, дандони неш, анёб: **дандони ашк**. 2. ду дандони калон аз боло, ки дар баъзе ҳайвонҳо аз даҳон баромада меистад (_мас., дандони фил_).

**АШКАФШОН** اشک‌افشان _ниг._ **ашкфишон**.

**АШКАФШОНӢ** اشک‌افشانی _ниг._ **ашкфишонӣ**.

**АШКБОР** اشکبار ашкрез, ашкфишон, гирён: **дидаи ашкбор, чашми ашкбор**.

**АШКБОРӢ** اشکباری _исми амал аз_ **ашк боридан**; ашкрезӣ.

**АШКОВАР** اشک‌آور боиси рехтани ашк, ашковаранда: **гази ашковар**.

**АШКОЛ** اشکال _ҷ._ **шакл; ашколи ҳандасӣ** шаклҳое, ки дар бораи онҳо баҳс мекунанд.

**АШКОЛУД** اشکالود тар аз ашк, пурашк, ашкдор, ашкбор: **дидагони (чашмони) ашколуд**.

**АШКОНИЁН** اشکانیان _таър._ номи сулолаи подшоҳоне, ки дар Порт байни солҳои 250 то мелод - 224 мелод ҳукмронӣ кардаанд.

**АШКПАЙМО** اشک پیما _ниг._ **ашкбор**.

**АШКПОЛО** اشک‌پالا ашколуд; ашкрезон.

**АШКРЕЗ** اشک‌ریز ашкбор, гирён: **дидаи ашкрез**.

**АШКРЕЗӢ** اشک‌ریزی _исми амал аз_ **ашк рехтан**, ашкфишонӣ; гиря.

**АШКРЕЗОН** اشک‌ریزان _феъли ҳол аз_ **ашк рехтан**; дар ҳолати ашк рехтан, гирён.

**АШКӮБ** اشکوب _кҳн._ 1. сақфи хона. 2. ошёна, табақа, қабат.

**АШКФИШОН** اشک‌فشان ашкбор; ашкрезон, гирён.

**АШКФИШОНӢ** اشک فشانی _исми амал_ аз **ашк фишондан**; ашкрезӣ.

**АШҚАР** _а._ اشقر 1. _кит._ сурхи ба зардӣ моил (_дар бораи асп_). 2. _кит._ асп; **ашқари бодпой** аспи тезрав. 3. _лаҳҷ._ қаддароз, қоматбаланд.

**АШНА** اشنه _ниг._ **ушна**.

**АШОИР** _а._ عشایر _ҷ._ **ашира(т)**.

**АШРАФ** _а._ اشرف _кит._ шарифтар, бузургвортар; шарифтарин; муборактарин; ◊ **ашрафи махлуқот** инсон, одам.

**АШРАФӢ** اشرفی 1. _мансуб ба_ **ашраф**. 2. _таър._ пули тилло, ки асрҳои XVII-XIX дар аморати Бухоро роиҷ буд.

**АШРОР** _а._ اشرار _ҷ._ **шарир** (бадон, бадкорон).

**АШРОФ** _а._ اشراف _ҷ._ **шариф**; аъён, амалдорону мансабдорон; **ашроф ва аъён (кибор)** калонҳо, бузургон, соҳибони ҷоҳу мансаб.

**АШРОФЗОДА** اشرافزاده бузургзода, фарзанди шахси калоншаванда.

**АШРОФОНА** اشرافانه монанди ашроф, ашрофвор; **зиндагии ашрофона** ҳаёти бодабдаба.

**АШТАҚ** _т._ اشتق зардолуи хушконидае, ки ба дарунаш мағзи донак ҷо карда шудааст.

**АШТАҚӢ** اشتقی навъе аз зардолу, ки аз он аштақ тайёр мекунанд.

**АШӮЛА** _т._ اشوله суруд, тарона: **ашӯлаи ошиқона, ашӯла хондан (гуфтан)**.

**АШӮЛАГӮӢ** **اشوله‌گوئی** *исми амал аз* **ашӯла гуфтан**; сурудхонӣ, таронагӯӣ.

**АШӮЛАХОН** **اشوله‌خوان** сурудхон, сароянда, ҳофиз.

**АШӮЛАХОНӢ** **اشوله‌خوانی** *исми амал аз* **ашӯла хондан**; сурудхонӣ, сурудгӯӣ.

**АШӮЛАЧӢ** **اشوله‌چی** *гуфт., ниг.* **ашӯлахон**.

**АШХОС** *а.* **اشخاص** *ҷ.* **шахс**; **ашхоси бузург** одамони бузург ва машҳур.

**АШҲАБ** *а.* **اشهب** *кит.* 1. сиёҳу сафед; хокистарӣ, хокистарранг. 2. аспи хокистарранг, хинг.

**АШҲАЛ** *а.* **اشهل** *кит.* марди мешчашм; *муқ.* **шаҳло**.

**АШҲАР** *а.* **اشهر** *кит.* шаҳиртар, машҳуртар; хеле маъруф.

**АШҶОР** *а.* **اشجار** *ҷ.* **шаҷар** (дарахтҳо).

**АШШОР** *а.* **اشّار** *таър.* ғункунандаи андозҳо; даҳякгир.

**АШЪОР** **اشعار** *ҷ.* **шеър; ашъори латиф** шеърҳои тару тоза; шеърҳои дилчасп; **ашъори обдор** шеърҳои латиф, шеърҳои фасеҳу равон; **ашъори ошиқона** шеърҳои лирикӣ; **ашъори рангин** шеърҳои бообу ранг, назми санъаткорона; **ашъори ҳазин** шеърҳои ғамангез; **ашъор сароидан // ашъор сурудан** а) шеър гуфтан; б) шеърро бо оҳанг хондан.

**АЪВАР** *а.* **اعور** *кит.* одами якчашма.

**АЪВОН** *а.* **اعوان** 1. *ҷ.* **авн** (ёриҳо, мададҳо). 2. мададгорон, ёридиҳандагон.

**АЪДО** *а.* **اعدا** *ҷ.* **адӯ**.

**АЪДОД** *а.* **اعداد** *ҷ.* **адад**.

**АЪЁН** *а.* **اعیان** бузургон, ашроф; **аъёну ашроф** бузургон, саркардагон.

**АЪЗАМ** *а.* **اعظم** *кит.* азимтар, калонтар, бузургтар; **вазири аъзам//садри аъзам** сарвазир.

**АЪЗО** *а.* **اعضا** *ҷ.* **узв**. 1. узвҳои тани одам, қисмҳои бадан; **аъзои бадан** узвҳои тан, узвҳои бадан. 2. узви ягон гурӯҳ, созмон, ҳайат ва ҳар як фарди ин гурӯҳ, созмон, ҳайат *ва г.* (*ба ин маъно, яъне исми танҳо истифода шудани исми ҷомеи* **аъзо** *галати ом аст*): **аъзои комиссия; аъзои оила** ҳар яке аз афроди хонавода; узвҳои хонавода; **аъзо шудан дар ягон созмон** узви созмоне гардидан; ◊ **аъзои ҷумла** *грам.* калимаҳои мустақилмаъно ё ибораҳои ҷумла: **аъзои пайрави ҷумла**.

**АЪЛАМ** *а.* **اعلم** *кит.* 1. олимтар, донишмандтар; олими калон: **аълами уламо**. 2. *таър.* дар аморати Бухоро мансаби расмие буд, ки ба калонтарини муллоҳо дода мешуд ва ӯ масъалаҳои низоъноки диниеро, ки дар байни муллоҳо рӯй медод, ҳал мекард; **валлоҳу аълам** *д.* Худо медонад (*ибораест, ки вақти шакку тардид гуфта мешавад*).

**АЪЛАМӢ** **اعلمی** *мансуб ба* **аълам: мансаби аъламӣ**.

**АЪЛО** *а.* **اعلی//اعلا** 1. баландтар, бартар, болотар. 2. хеле хуб, бисёр хуб; беҳтар аз чизҳои дигар, баландсифат, хубтар, нафис; олӣ; **замини аъло, матои аъло**. 3. баҳои баландтарин барои дониши мактабиён, ки ифодаи рақамии он дар кишвари мо «панҷ» аст: **мактабро бо баҳои аъло тамом кардан, баҳои аъло гирифтан аз фанне; навъи аъло** навъи олӣ, навъи хеле баландсифат; **хеле аъло** бисёр нағз, ба дараҷаи хеле баланд; **ҳосили аъло** ҳосили баланд; **ба авҷи аъло расидан (баромадан)** хеле баланд шудан, хеле авҷ гирифтан; **ба арши аъло баровардан** хеле баланд бардоштан; дар таърифи чизе бисёр муболиға кардан.

**АЪЛОДАРАҶА** **اعلیدرجه** дараҷааш аъло, соҳиби дараҷаи аъло; хубтарин, беҳтарин.

**АЪЛОСИФАТ** **اعلیصفت** дорои сифати аъло, баландсифат; навъи беҳтарини чизе.

**АЪЛОМ** **اعلام** *ҷ.* **алам** (байрақҳо, парчамҳо).

**АЪЛОХОН** **اعلیخوان** талаба ё донишҷӯе, ки аз ҳама фанҳо баҳои «аъло» (5) мегирад, аълочӣ.

**АЪЛОХОНӢ** **اعلیخوانی** бо баҳои аъло хондан, аълохон будан.

**АЪЛОҲАЗРАТ** **اعلیحضرت** *таър.* ҷаноби олӣ, (*калимаи ҳурмат, ки пеш аз номи одамони олимансаб, хусусан, подшоҳон, гуфта мешавад*).

**АЪЛОЧӢ** اعلیچی 1. *ниг.* **аълохон**: **аълочиёни хониш**. 2. коркуне, ки вазифаи худро ба таври аълову ба ваҷҳи аҳсан иҷро мекунад, пешқадам; **аълочии маорифи Тоҷикистон** нишони сарисинагӣ, ки коркуни беҳтарини мактабҳо ва муассисаҳои дигари соҳаи маорифу илм бо он мукофотонида мешавад.

**АЪМАШ** *а.* اعمش *кит.* он ки ба сабаби бемории об аз чашмаш мерезад.

**АЪМО** *а.* اعمی *кит.* кӯр, нобино; **чашми аъмо** чашми нобино.

**АЪМОҚ** *а.* اعماق *ҷ.* **умқ** (чуқуриҳо); **аъмоқи замин** қабатҳои чуқури замин.

**АЪМОЛ** *а.* اعمال *ҷ.* **амал** (корҳо, кардаҳо, кирдорҳо); **аъмоли зиддиқонунӣ** корҳои хилофи қонун; **номаи аъмол** *д.* китоби кирдору рафтори мусулмон дар назди Худованд; **гӯри худ, аъмоли худ//ҳар касу гӯру аъмолаш** (*мақ.*) ҳарчи мешавад, аз кори худаш мешавад, ҳар кас мувофиқи кардаи худ ҷазо мебинад.

**АЪРОБ** *а.* اعراب *ҷ.* **аъробӣ**.

**АЪРОБӢ** اعرابی *кит.* араби бодиянишин.

**АЪРОФ** *а.* اعراف *д.* маҳаллаи байни биҳишту дӯзах, мавзеи миёни биҳишту дузах.

**АЪСОБ** *а.* اعصاب *ҷ.* **асаб**.

**АЪҶУБА** *а.* اعجوبه [*аслаш* **ӯъҷуба]** он чи ё он ки одамро ба тааҷҷуб меоварад; фавқулода, аҷоиб, ниҳоят аҷиб, бисёр ҳайратовар: **махлуқи аъҷуба**.

**АЪШОР** *а.* اعشار *ҷ.* **ушр** (даҳякҳо).

**АЪШОРӢ** اعشاری *мансуб ба* **аъшор; касри аъшорӣ** *риёз.* касри даҳӣ, касри даҳ-даҳӣ.

**АЭРОДИНАМИКА** *лот.* ائرادینمیکه илми ҳаракати ҳаво ва газҳои дигар ва таъсири онҳо ба чизҳои муқобилаткунанда.

**АЭРОДРОМ** *ю.* ائرادرام *ҳ.* майдони нишаст ва парвози ҳавопаймо ва чархбол, фурудгоҳи муваққатӣ.

**АЭРОЗОЛ** *ю.* ائرازال заррачаҳои моеъ, ки дар газ пароканда шудаанд ё заррачаҳои сахт, ки дар таркиби дуд мавҷуданд.

**АЭРОНАВИГАТСИЯ** *ю.* ائرانویگتسیه илмест, ки ба воситаи асбобҳои махсус (*харита, радио ва г.*) муайян намудани роҳи парвози ҳавопаймоҳоро меомӯзад.

**АЭРОНАВТИКА** *ю.* ائرانوتیکه назария ва амалияи ба воситаҳои дастгоҳҳои асосан аз ҳаво сабук ҳаракат кардан дар ҳаво; *ниг.* **ҳавонавардӣ**.

**АЭРОПЛАН** *ю.* ائراپلن *кҳн.* **ҳавопаймо**.

**АЭРОПОРТ** *ю.* ائراپارت *ниг.* **фурудгоҳ**.

**АЭРОСТАТ** *ю.* ائراستت дастгоҳи парвоз, ки бо қувваи болокаши гази дар ҷилди он ҷо кардашуда баланд мешавад: **аэростати идоранашаванда** (*дирижабл*), **аэростати идорашаванда** (*мас., аэростати аргамчинбанд, балони ҳавоӣ, кураи ҳавоӣ*).

# Б

**Б** *ҳарфи дувуми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар алифбои арабиасоси тоҷикӣ* ҳарфи бо, бе (ب); *дар ҳисоби абҷад ба адади 2 баробар аст; дар рақамбандии дарсҳои мактабӣ ва донишҷӯӣ намояндаи мартабаи дуюм аст*: 1 «б», 2 «б» *ва г.*; *дар гурӯҳбандии мавзӯъҳо ба ҷои шумораи 2 меояд*: **а)** *ва* **б)**.

**БА** به *пешоянд* 1. самти равона шудани амалро мефаҳмонад: **ба боло, ба поён, ба хона; ба пеши**… дар назди…, дар наздикии…: **ба пеши бародараш рафт**; **ба сари**… а) ба сӯи… ба тарафи…: **ба сари ҷӯй рафт;** б) ба болои…: **офтоб ба сари девор афтод**. 2. нисбат доштани чизеро бо чизе нишон медиҳад: **ин гап ба ӯ сахт расид**. 3. ба дохили чизе равона шудани амалро мефаҳмонад: **ба хона даромад**. 4. ба ҷое ё чизе рафта расидан ва бархӯрдани чизеро мефаҳмонад: **қатраҳои борон ба рӯяш зад; овозе ба гӯш расид; баландии он ба сад метр мерасад**. 5. ба сабаби…., бо мақсади…, барои…: **ман ба гуфтани ин гап омадам; ба хидмат омода шуд**. 6. ба дараҷаи…, ба ҳолати…, то ҳадди…; **куртааш ба даридан расидааст**. 7. *дар таркиби пайвандакҳои таркибии тобеъкунандаи миқдор ва дараҷа, тарзи амал ва хилофӣ меоянд*: **ба андозае ки**…, **ба ҳадде ки…, ба қадре ки…, ба ҷои он ки**…; **ба тарзи… // ба тариқи… // ба таври…, ҳамчун, чун**. 8. мувофиқи… мутобиқи…; баробари…, мисли…, монанди… 9. бо: **ба овози баланд гуфт, ба пои худ баромад…; ба мурури замон**… бо гузашти замон; **ба воситаи…** тавассути…; **ба туфайли…, ба сабаби**… 10. баробари…, бо баробари… 11. аз рӯи…, бино ба…, мутобиқи…: **ба гуфти директори мактаб**… 12. дар: **ин гап ба ёдам омадааст**. 13. баҳри…, барои… 14. *бо чанде аз калимаҳо омада, зарфҳои таркибӣ месозад*: **ба зудӣ // ба тезӣ** дар андак вақт, бе даранг; ба таври оҷил, фавран; **ба зӯрӣ** зӯран, маҷбуран; **ба осонӣ** бидуни сарфи қувваи зиёд, душворӣ накашида, ба суҳулат, осон; **ба хубӣ** а) хуб, нағз: **рӯзгораш ба хубӣ мегузашт**; б) равшан, аниқ; в) *мач*. ба нағзӣ, бе сухани зиёдатӣ, бо маслиҳат. 15. *аз такрори баъзе калимаҳо таркибҳои зарфӣ месозад*: **дам ба дам** *ниг.* **дам**; **ранг ба ранг** *ниг.* **ранг**; **рӯ ба рӯ** *ниг.* **рӯ**; **сар ба сар** *ниг.* **сар; ба муносибати**… бо фаро расидани…, бо; **ба сабаби**… дар натиҷаи…, бино бар…; **ба ғайр аз** ғайри…, ҷуз, ба истиснои…; **нисбат ба** назар ба (*дар мавриди муқоиса*); **ба ном** расман, зоҳиран; **ба пеш!** амр барои пеш рафтан ва ҳуҷум; **ба саломат** солиман, солиму сиҳҳат; **ба ҳар ҳол** дар ҳар сурат, чи тавре ки набошад; **ба чашм** дар мавриди бо майлу рағбати том итоат кардан ба амр ё пазируфтани пешниҳоди касе истифода мебаранд; **ба ҷон** бо камоли майлу рағбат; **ба як бор** якбора, аз сидқи дил, дафъатан; **ба ҳам дидан** *чизеро* ба таври шарикӣ ва якҷоя истифода кардан аз чизе; **ба ҳам омадан** а) рӯй додан, ба амал омадан; б) гӯшт гирифтан, беҳ шудан (-и ҷароҳат); **ба ҷо мондан** боқӣ мондан; **ба ҷо овардан** иҷро кардан, анҷом додан (*вазифа, хизмат, супоришу фармон, ваъдаву илтимос, иззату эҳтиром, расму одат ва г. -ро*).

**БААМД** بعمد амдан, қасдан.

**БААҚЛ** بعقل *ниг.* **боақл**.

**БААҚЛӢ** بعقلی *ниг.* **боақлӣ**.

**БААНДЕША** باندیشه *ниг.* **боандеша**.

**БААНДЕШАГӢ** باندیشگی *ниг.* **боандешагӣ**.

**БААНДОМ** باندام хушандом, базеб, хубсурат, хушқадду қаст.

**БАБАРАКАТ** ببرکت *ниг.* **бобарака(т)**.

**БАБАРАКАТӢ** ببرکتی *ниг.* **бобаракатӣ**.

**БАБАРДОШТ** ببرداشت бақувват, бадошт, пурбардошт.

**БАБР** ببر *зоол.* ҳайвони дарандаи гуштхӯр аз ҷинси гурбаҳо, ки болои пӯсташ наворҳои сиёҳранг дорад ва шабеҳи паланг аст.

**БАБРАФКАН** ببرافکن *маҷ.* зӯр, боқувват, қавӣ.

**БАВВОБ** *а.* بوّاب *кит.* дарбон, ҳоҷиб, қаровули қаср, дарвозабон, нигаҳбон.

**БАВВОБӢ** بوّابی дарбонӣ, қаровулӣ, нигаҳбонӣ, амал ва шуғли бавводб.

**БАВЕЖА//БАВИЖА** بویژه махсусан, хусусан, алалхусус, билхосса.

**БАВИҶДОН** بوجدان *ниг.* **бовиҷдон**.

**БАВИШ** بوش *кҳн.* қазову қадар, қисмати азалӣ.

**БАВЛ** *а.* بول пешоб, мезак.

**БАВЛИДАН** بولیدن пешоб кардан, шошидан, мезидан.

**БАВН** *а.* بون *кит., кҳн.* 1. ҳисса, бахра; **аз бавни…** аз бахри… 2. ҷудоӣ, фосила, дурӣ (*байни ду чиз*).

**БАВОДӢ** *а.* بوادی *ҷ.* **бодия**.

**БАВОР** *а.* بوار *кит.* 1. нестӣ, нобудӣ, ҳалокат. 2. вайронӣ, харобӣ, талаф, марг.

**БАВОРИД** *а.* بوارد 1. сардкунанда, чизҳое, ки сардӣ эҷод мекунанд, монанди туршиҷот. 2. *маҷ.* нописанд, номатбӯъ.

**БАВОРИҚ** *а.* بوارق *кит. ҷ.* **бориқ** ва **бориқа**.

**БАВОСИР** *а.* بواسیر *тиб.* беморие, ки дар мақъад пайдо мешавад.

**БАВОСИРӢ** بواسیری мубтало ба бемории бавосир, он ки бемории бавосир дорад.

**БАВОСИТА** بواسطه ашё ва амале, ки рост ва мустақим набуда ва рӯй надода, ба воситае ё ба амале вобаста аст; **пуркунандаи бавосита** *грам.* пуркунандае, ки таъсир ва ҳаракати хабари ҷумла ба воситае ба он мегузарад.

**БАВОТИН** *а.* بواطن *ҷ.* **ботин**.

**БАВОҶИБ** بواجب *кит.* ба қадри даркорӣ, чунонки, бояду шояд, сазовор, лоиқ.

**БАВУҶУДОВАРӢ** به‌وجودآوری *исми амал аз* **ба вуҷуд овардан**; бунёд кардан, офаридан.

**БАВУҶУДОӢ** بوجودآیی пайдоиш, ба вуқӯъ пайвастан.

**БАВУҶУДОРӢ** بوجودآری *ниг.* **бавуҷудоварӣ**.

**БАВШ** بوش *кит.* карруфар, худнамоӣ.

**БАВШҶӮ** بوشجو *кит.* толиби карруфар, худпараст.

**БАГНӢ** بگنی шаробе, ки аз биринҷ, ҷав, арзан *ва г.* омода созанд.

**БАГОНА** بگانه **:багонаву бегона** *гуфт.* худӣ, аз они худӣ ва ғайрихудӣ, худиву бегона.

**БАГРАС** بگرس болопӯш, ҷомаи боронӣ.

**БАГТАР//БАКТАР** بگتر//بکتر *таър.* ҷомаи оҳанӣ, ки ҷанговарони қадим дар вақти ҷанг мепӯшиданд.

**БАҒАЙРАТ** بغیرت *ниг.* **боғайрат**.

**БАҒАЙРАТӢ** بغیرتی *ниг.* **боғайратӣ**.

**БАҒАЙРАТОНА** بغیرتانه *ниг.* **боғайратона**.

**БАҒАЛ** بغل 1. зери пайвандгоҳи дасту китф, каш. 2. оғӯш, канор, бар, сина, дӯш; **аз (зери) бағали** *касе* **гирифтан** а) бозуи касеро даст гирифтан, аз зери каши касе гирифтан; б) *маҷ.* ба касе мадад расонидан, кӯмак кардан, дастгирӣ кардан (*дар дармондагӣ*); **ба (дар) бағал гирифтан (кашидан)** оғӯш кардан, дар канор кашидан. 3. *маҷ.* дарун, миён, байн, мобайн: **бағали кӯҳ, бағали дара, бағали водию биёбон**. 4. холигие, ки аз бастани миён дар ду тарафи ҷома (*болотар аз миён*) пайдо мешавад; **кисаи бағал** *ниг.* **бағалкиса**. 5. миқдори ҳезум, алаф ё чизи дигар, ки бо ду дасти калонкушода онро ба оғӯш гирифта бардоштан мумкин аст; ◊ **бағали** *касеро* **бо чормағзи пуч пур кардан** бо ваъдаи хушку холӣ фирефтан.

**БАҒАЛАК** بغلک 1. ҷароҳати доначашакл, ки дар зери бағали одам пайдо мешавад, пуччаки зери бағал. 2. *байт.* реш дар бағали аспу хар, ки аксаран боиси ҳалоки онҳо мешавад.

**БАҒАЛАСО** بغل‌عصا *ниг.* **асобағал**.

**БАҒАЛБАНД** بغل‌بند 1. тасма ё танобе, ки дар зери бағали асп мебананд. 2. порчаи қуфлак, ки зери бағал ба остини либос медӯзанд, зеркаш, нимостарӣ.

**БАҒАЛГОҲ بغل‌گاه** 1. қисмати паҳлуии инсон. 2. бахше аз либос, ки қисмати бағалро мепӯшонад.

**БАҒАЛӢ بغلی** 1. *мансуб ба* **бағал**; **кисаи бағалӣ** *ниг.* **бағалкиса**. 2. қисми аз реша то шохҳои асосии танаи дарахт, ки одатан навдаву шохҳои наврустаи онро сари чанд вақт мебуранд. 3. канорӣ, паҳлуӣ; ◊ **дафтари бағалӣ** дафтари хурди кисагӣ.

**БАҒАЛКАШ بغلکش :вохӯрии (хайрбодии) бағалкаш** ҳамдигарро ба оғӯш кашида, вохӯрӣ ё хайрбод кардан.

**БАҒАЛКАШӢ بغل‌کشی** оғӯшкашӣ, вохӯрии бағалкаш.

**БАҒАЛКИСА بغل‌کیسه** кисаи дарунии таги китфии либос, кисаи бағалӣ, кисабағал.

**БАҒАЛПАНҶАРА بغل‌پنجره** панҷараи паҳлуи зина ва нардбонҳо (*дар биноҳои бисёрошёна ва иншооти дигар*).

**БАҒАЛТОК بغل‌تاک** токе, ки шохҳояш рӯи замин паҳн аст.

**БАҒАЛТОҚ بغل‌تاق** *кит.* 1. каллапӯш, кулоҳ. 2. ҷомаи абрешимӣ, қабо.

**БАҒАЛШОХ بغل‌شاخ** шохаи аз паҳлу рустаи ниҳол ё гулбутта.

**БАҒБАҒА بغبغه** *аслаш* **ғабғаб**.

**БАҒДОДӢ بغدادی** 1. *марбут ба* **Бағдод: аҳли Бағдод**. 2. шинохташуда, сохта ё баамаломада дар Бағдод. 3. оҳанге дар мусиқии эронӣ.

**БАҒИЯТ** *а.* **بغیت** *кит.* анҷоми кори нораво дар ҳаққи касе, бадкорӣ.

**БАҒӢ** *а.* **بغی** *кит.* 1. нофармонӣ, беитоатӣ, саркашӣ. 2. бадкорӣ, фасод, ситамкорӣ. 3. зани зинокор, зани нопок.

**БАҒЛ** *а.* **بغل** *кҳн.* хачири нар, қотири нар.

**БАҒЛОБА بغلابه** навъи ҳалво, ки аз мағзи бодом бо шакар мепазанд.

**БАҒОВАТ** *а.* **بغاوت** *кит.* саркашӣ, беитоатӣ, гарданкашӣ.

**БАҒОЗ بغاز** *ниг.* **фона**.

**БАҒОЧ بغاچ** *ниг.* **бағоҷ**.

**БАҒОҶ بغاج** чизу чорае, ки барои ба ҷое фиристодан бо роҳи оҳан, ҳавопаймо *ва г.* баста месупоранд; **бағоҷ кардан** баста супоридани бор (*барои бо роҳи оҳан ё роҳи ҳавоӣ фиристодан ба ҷое*).

**БАҒОҶКАШОНӢ بغاج‌کشانی** ҳамлу нақли бағоҷ: **аробачаи бағоҷкашонӣ**.

**БАҒОҶМОНАК بغاج‌مانک** ҷои махсус дар мошинҳо, ки одатан мусофирон борҳои худро дар он мегузоранд.

**БАҒОҶХОНА بغاج‌خانه** ҷои қабул ва нигоҳ доштани бори мусофирон дар истгоҳи роҳи оҳану фурудгоҳҳо, борхона.

**БАҒОЯТ بغایت** бениҳоят, аз ҳад зиёд, хеле зиёд, беандоза.

**БАҒПУР بغپور** 1. *кит.* фарзанди худо. 2. *асот.* форсиёни қадим подшоҳи худро бағпур ё фағфур меномиданд.

**БАҒРО//БУҒРО** *т.-м.* **بغرا** 1. *кҳн.* номи таоме, ки аз риштаҳои дароз-дарози хамир тайёр мекардаанд. 2. хӯриш барои палав, ки аз гӯшт, нахӯди куфта, равғану зардаи тухм *ва г.* тайёр мешавад.

**БАД I بد** 1. нохуб, ношоиста, нописандида, беадаб, бетарбия; *муқоб.* **хуб, нек, нағз: ахлоқи бад, кирдори бад, нияти бад, одами бад, қасди бад, баду нек; колои бад ба риши соҳибаш** (*мақ.*). 2. зишт, ганда, нобоб, номақбул: **бо бад нишинӣ, бад шавӣ** (*мақ.*). 3. ҷиҳати манфии чизе, манфӣ: **таъсири бад, феъли бад; баҳои бад** баҳои манфӣ, баҳои ғайриқаноатбахш (*мас., дар имтиҳон*). 4. душвор, вазнин, сахт: **аҳволи бад, дарди бад, рӯзи бад, ҳоли бад**. 5. нохуш, шум: **толеи бад, фоли бад, хабари бад**. 6. ногувор, нофорам: **бӯи бад, давои бад, таъми бад; дарди бад-давои бад** (*мақ.*). 7. бадӣ; **бад кардан** бадӣ кардан, кори ношоиста кардан; **обу ҳавои бад** обу ҳавои номусоид; **бад будан** *бо касе* хусумат доштан бо касе, носоз будан бо касе; **бад дидан** *касеро, чизеро* нафрат доштан ба касе чизе; **бад намудан** (*ба назари касе*) зишт, номақбул намоён шудан; **бад шудани кор ё ҳоли** *касе* а) вазнин шудан, рӯ ба бадӣ овардани кор ё аҳволи касе; б) табоҳ шудан, чатоқ шудани кори касе; **бад набудан** зарар надоштан, аз фоида холӣ набудан: **бад-бад нигоҳ кардан** бо нияти бад ё хашмолудона

нигаристан ба касе, чизе; **чашми бад** чашме, ки гӯё нигоҳаш асари бад дорад, чашме, ки чашм- захм мезанад; **чашми бад расидан; гумони бад бурдан** бадгумон шудан; **дуои бад кардан** бадии касеро хостан, ба касе бадӣ хостан; **бад кардан** *касеро* касеро ганда карда нишон додан; ғайбат кардан касеро; **бо чашми бад нигоҳ кардан** нисбат ба касе тамаъ кардан; ба касе кинаву ғараз доштан.

**БАД** II بد *шакли дигари пешоянди* ба, ки бештар дар назм кор фармуда мешавад: **бад-ин, бадон, бад-ӯ**.

**БАДАВЗОЪ** بداوضاع 1. он ки ҳолаташ хуб нест, бадҳолат. 2. бадният.

**БАДАВИЯТ** *а.* بدویت саҳронишинӣ, бодиянишинӣ, биёбонӣ будан.

**БАДАВӢ** بدوی саҳронишин, бодиянишин, кӯчманчӣ, биёбонӣ.

**БАДАВЛАТ** بدولت давлатманд, доро.

**БАДАЛ** *а.* بدل 1. ҳар чизе, ки ҷои чизи дигареро мегирад, иваз. 2. арзиш, қимат; **ба бадали…** а) ба ивази…, ба ҷои…, ба подоши…; б) ба нархи.., ба қимати…; **дар бадали**… а) ба ивази…; б) дар муддати…, дар давоми…, дар байни…; **бадал кардан** иваз кардан, ба ҷои чизе чизи дигаре додан; **бадал шудан (гардидан, гаштан)** табдил ёфтан, мубаддал шудан; **радду бадал шудан** а) аз дасте ба дасти дигаре гузаштани чизе; б) *маҷ.* гуфта шудан; баҳсу мунозира ба амал омадан. 3. чизи камарзиш, ки ба ҷои чизи боарзише истифода шавад; тақаллуб, бадалкорӣ.

**БАДАЛИСОЗӢ** بدل‌سازی сохтани ҷавоҳироту заварҳои сохтаву сунъӣ.

**БАДАЛИҶОТ** بدلیجات ҷавоҳирот ва гавҳарҳои сунъӣ.

**БАДАЛӢ** بدلی сохта, сунъӣ; ҷаълӣ, тақаллубӣ, қалбакӣ.

**БАДАЛШАВАНДА** بدل‌شونده *сифати феълии замони ҳозира аз* **бадал шудан**; қобили табдил, қобили иваз.

**БАДАЛШАВАНДАГӢ** بدل‌شوندگی хосияти табдил шудан, қобилияти ивазшавандагӣ.

**БАДАЛШАВӢ** بدل‌شوی *исми амал аз* **бадал шудан**; табдилёбӣ, ивазшавӣ.

**БАДАМАЛ** بدعمل 1. бадкирдор, бадрафтор. 2. саркаш, нофармон: **аспи бадамал**.

**БАДАН** بدن ҷисми ҳайвон, инсон ба ғайр аз дастҳо, поҳо ва сар; тан, андом.

**БАДАНА** بدنه *тех.* тана, пайкар; **баданаи киштӣ** танаи киштӣ.

**БАДАНДАРУН** بداندرون бадтинат, бадсиришт, бадзот.

**БАДАНДЕШ** بداندیش 1. касе, ки дар ҳаққи дигарон нияти бад дорад, бадхоҳ, бадният. 2. бадбин, он ки дар ҳаққи дигарон гумони бад дорад, бадгумон. 3. *маҷ.* душман, хасм.

**БАДАНДЕША** بداندیشه *ниг.* **бадандеш**.

**БАДАНДЕШӢ** بداندیشی қасду нияти бад доштан, бадхоҳӣ.

**БАДАНДОМ** بداندام он ки қадду қомати нозебу номутаносиб дорад, бадшакл, безеб.

**БАДАНӢ** بدنی *мансуб ба* **бадан**: **ҳаракатҳои баданӣ** варзиши ҷисмонӣ, варзиши бадан.

**БАДАНҶОМ** بدانجام он чи оқибаташ хуб нест, бадоқибат, бадфарҷом.

**БАДАР** بدر берун, хориҷ (*одатан дар таркиби феълҳо меояд*): **бадар андохтан** бароварда партофтан; **бадар бурдан** гирифта бурдан; раҳонидан, халос кардан (*мас., ҷонро*); **бадар рафтан** баромада рафтан; **аз сар бадар кардан** *(фикреро)* аз лавҳи хотир дур сохтан фикреро, дигар дар бораи чизе фикр накардан.

**БАДАРАҶОТ** بدرجات хеле зиёд, барзиёд.

**БАДАРҒА** بدرغه касеро ба тариқи ҷазо аз ҷои зисташ ба ҷои дигаре рондан, табъид; **бадарға кардан** рондани касе аз ҷое чун ҷазо: **бадарға шудан** маҳкум ба табъид гардидан.

**БАДАРҒАГӢ** بدرغگی *мансуб ба* **бадарға**; дар бадарға будан.

**БАДАРҒАШУДА** بدرغه‌شده *сифати феълии замони гузашта аз* **бадарға шудан**; маҳкуми бадарға.

**БАДАРД** بدرد дарднок; дардовар.

**БАДАРДХӮРД** بدردخورد лозим, зарур.

**БАДАСЛ** بداصل бадзот, бадсиришт.

**БАДАСТ** بدست *ниг.* **бадаступо**.

**БАДАСТА** بدسته *гуфт.* бо дасти худ, мустақиман, бевосита.

**БАДАСТУПО** بدستوپا чолок, ӯҳдабаро, чобук.

**БАДАСТУПОГӢ** بدستوپاگی чолокӣ, ӯҳдабарой, чобукӣ.

**БАДАФТ** بدافت зиштрӯ, бадандом, безеб, баднамо, қареҳ.

**БАДАФЪОЛ** بدافعال он ки атвору кирдораш нописанд аст, бадкирдор, бадхӯ.

**БАДАХЛОҚ** بداخلاق 1. он ки ахлоқи зишт ва нописанд дорад, беодоб; *муқоб.* **хушахлоқ**. 2. бадзот, бадсиришт.

**БАДАХЛОҚӢ** بداخلاقی амали бадахлоқ, беодобӣ.

**БАДАХТАР** بداختر 1. дорои бахту иқболи бад, бадбахт. 2. шум, номуборак; бадтолеъ.

**БАДАХТАРӢ** بداختری бадахтар будан, бадбахтӣ.

**БАДАХШӢ** بدخشی *ниг.* **бадахшонӣ**.

**БАДАХШОНӢ** بدخشانی 1. *мансуб ба* **Бадахшон**. 2. аҳли Бадахшон; сокини Бадахшон.

**БАДАҲД** بدعهد паймоншикан, аҳдшикан, ба қавли худ ноустувор; ваъдахилоф.

**БАДАҲДӢ** بدعهدی бадаҳд будан; паймоншиканӣ, аҳдшиканӣ, бевафой.

**БАДАЪМОЛ** بداعمال *ниг.* **бадамал**.

**БАДАЪМОЛӢ** بداعمالی бадкорӣ, бадкирдорӣ.

**БАДБАДРАҚА** بدبدرقه мизбоне, ки ба меҳмон баъд аз муддате рӯи хуш нишон надиҳад.

**БАДБАНДА** بدبنده *кит.* он ки дар вазифаи бандагии хеш бадрафторӣ кардааст.

**БАДБАНДАГӢ** بدبندگی *кит.* амал накардан ва ибодат накардан, иҷро накардани вазифаҳои динӣ.

**БАДБАХТ** بدبخت 1. бадтолеъ, шӯрбахт, сияхбахт, тирарӯз; *муқоб.* **хушбахт**. 2. лаънатӣ, шум (*дар мавриди дашном кор мефармоянд*).

**БАДБАХТӢ** بدبختی бадтолеӣ, бетолеӣ, бадбахт будан, вазъ ва ҳолати бадбахт.

**БАДБАХТОНА** بدبختانه аз рӯи бадбахтӣ; мутаассифона; *муқоб.* **хушбахтона**.

**БАДБАШАРА** بدبشره *ниг.* **бадафт**.

**БАДБИН** بدبین 1. он ки ба касон бо назари бадхоҳона менигарад, бадхоҳ. 2. касе, ки ба ҳар рӯйдоди зиндагӣ ва ба оянда бо назари бад ва ноумедӣ менигарад ва дунёро пур аз бадбахтӣ, яъс медонад; *муқоб.* **хушбин**; маъюс, навмед.

**БАДБИНӢ** بدبینی 1. бад дидан ва написандидан (*касеро, чизеро*). 2. пессимизм; *муқоб.* **хушбинӣ**.

**БАДБИНОНА** بدبینانه дар ҳолати бадбинӣ, аз рӯи бадбинӣ.

**БАДБОТИН** بدباطن бадтинат, мунофиқ, баддил.

**БАДБУНА** بدبنه бадаҳвол, бадвазъ.

**БАДБУНЁД** بدبنیاد 1. сустбунёд, номустаҳкам, ноустувор (*иморат*). 2. *маҷ.* бадзот, ноасл.

**БАДБУРИШ** بدبرش 1. бадбуридашуда, вайрон буридашуда (*либос ва амсоли он*). 2. *маҷ.* баднамо, бадшакл.

**БАДБУРУТ** بدبروت 1. марди сермӯйлаб, мӯйлабдароз, калонмӯйлаб. 2. *маҷ.* бадҳайбат, даҳшатовар (*доир ба* одам).

**БАДБӮ(Й)** بدبو(ی) 1. он чи бӯи бад дорад, бӯйнок; *муқоб.* **хушбӯй**. 2. *маҷ.* бад, зишт, қабеҳ; **сухани бадбӯ** сухани қабеҳ, носазо, фуҳш.

**БАДБӮӢ** بدبویی бадбӯ будан, бӯи бад доштан, бӯйнокӣ.

**БАДБӮШУДА** بدبوشده *сифати феълии замони гузашта аз* **бадбӯ шудан**; бӯйоварда, гандида, бӯйнок.

**БАДВ** I *а.* بدو *кит.* ибтидо, оғоз.

**БАДВ** II *а.* بدو *кит., ниг.* **бадавият**.

**БАДВАЗЪ** بدوضع 1. бадшакл, зишт. 2. бадҳолат.

**БАДВАЗЪӢ** بدوضعی 1. бадшаклӣ, зиштӣ. 2. бадҳолатӣ.

**БАДВОҲИМА** بدواهمه даҳшатнок, мудҳиш, воҳиманок; хавфнок, хатарнок.

**БАДГАВҲАР** بدگوهر бадасл, бадзот.

**БАДГАВҲАРӢ** بدگوهری бадзотӣ, бадниҳодӣ, бадсириштӣ.

**БАДГАП** **بدگپ** сахтгап, дуруштгуфтор; тезвабон; дағал.

**БАДГАПӢ** **بدگپی** сахтгапӣ, дуруштгуфторӣ; дағалӣ.

**БАДГАРД** **بدگرد** 1. он ки роҳравиаш нохуб аст; бадрафтор: **аспи бадгард**. 2. *маҷ.* бадахлоқ, бероҳа.

**БАДГАШТ** **بدگشت** *ниг.* **бадгард**.

**БАДГАШТӢ** **بدگشتی** *маҷ.* бадахлоқӣ, бероҳагардӣ.

**БАДГИЛ** **بدگل** зиштрӯ, бадрӯ, бадсиришт.

**БАДГИЛӢ** **بدگلی** бадсириштӣ, зиштрӯӣ, бадрӯӣ.

**БАДГИР** **بدگیر** 1. газанда, нохост ҳамлакунанда (*мас., саг*). 2. кинаварз, қасосгир.

**БАДГИРӢ** **بدگیری** кинаварзӣ, кинагирӣ; сахтгирӣ, бадмуомилагӣ (*аз рӯи кина ва интиқому қасос*).

**БАДГУВОР** **بدگوار** бадҳазм, ногувор, нофорам, бемаза (*оид ба* хӯрок).

**БАДГУЗАРОН** **بدگذران** тангдаст ва камбағал, ки зиндагиаш бад мегузарад.

**БАДГУЛӮӢ** **بدگلوی** пурхӯрӣ, носерӣ.

**БАДГУМОН** **بدگمان** гумони бад баранда, хаёли бад кунанда, шубҳакунанда, нобовар нисбат ба касе; **бадгумон будан** андешаи нодуруст доштан дар ҳаққи касе, дар бораи касе шубҳа доштан; **бадгумон шудан** *аз касе* хаёли бад кардан дар ҳаққи касе, аз касе гумони бад бурдан.

**БАДГУМОНӢ** **بدگمانی** гумони бад бурдан, нобоварӣ, шубҳа кардан; **аз бадгумонӣ баровардан** шубҳаро бартараф кардан.

**БАДГУФТОР** **بدگفتار** носазогӯ, бадгӯй, баддаҳон.

**БАДГУФТОРӢ** **بدگفتاری** баддаҳонӣ, бадгӯӣ.

**БАДГУҲАР** **بدگهر** *ниг.* **бадгавҳар**.

**БАДГӮ(Й)** **بدگو(ی)** носазогӯ, айбҷӯ; ғайбатчӣ.

**БАДГӮӢ** **بدگوئی** носазогӯӣ, айбгӯӣ, тӯҳмат; ғайбат; **бадгӯӣ кардан** сухани носазо гуфтан дар ҳаққи касе, касеро бад кардан.

**БАДГӮШТ** **بدگوشت** 1. гӯшти талх. 2. он ки захми баданаш дер сиҳат мешавад.

**БАДДАРУНӢ** **بددرونی** *ниг.* **бадзотӣ**.

**БАДДАҲАН** **بددهن** *ниг.* **бадгап**.

**БАДДАҲАНӢ//БАДДАҲОНӢ** **بددهنی//بددهانی** 1. *ниг.* **бадгапӣ**. 2. *маҷ.* бе истиҳола ва бе андеша гап задан; шаттоҳӣ намудан.

**БАДДИЛ** **بددل** 1. бадгумон, гумонбар, шубҳакунанда; **баддил шудан** гумонбар шудан аз касе, дар ҳаққи касе шубҳа кардан. 2. тарсончак, тарсу, буздил.

**БАДДИЛӢ** **بددلی** 1. баддил будан, бадгумонӣ. 2. тарсончакӣ, буздилӣ.

**БАДДИМОҒ** **بددماغ** 1. ҳавобаланд, мутакаббир. 2. бадқаҳр, бадҷаҳл.

**БАДДИМОҒӢ** **بددماغی** 1. баддимоғ будан; ҳавобаландӣ, кибр, ғурур. 2. бадҷаҳлӣ, тундхӯӣ.

**БАДДИН** **بددین** бадмазҳаб, бадкеш, бадоин; бедин, бемазҳаб.

**БАДДИНӢ** **بددینی** бадмазҳабӣ, бадкешӣ; бединӣ, бемазҳабӣ.

**БАДДӮЗӢ** **بددوزی** ба тарзи номарғуб ва бесифат дӯхтан.

**БАДДӮХТ** **بددوخت** чизи бесифат дӯхташуда; матои дорои дӯхти бад.

**БАДЕА** *а.* **بدیعه** 1. *шакли муаннаси* **бадеъ**. 2. асари бадеӣ; асари навпардозона.

**БАДЕИЁТ** *а.* **بدیعیات** *адш.* 1. маҷмӯи асарҳои бадеӣ. 2. санъати бадеӣ.

**БАДЕИЯТ** *а.* **بدیعیت** *адш.* яке аз хусусияти асосӣ ва фарққунандаи санъат ва асарҳои бадеӣ аз асарҳои илмист, ки воқеиятро ба таври бадеӣ инъикос мекунад; санъати бадеӣ.

**БАДЕӢ** **بدیعی** *мансуб ба* **бадеъ; адабиёти бадеӣ** *адш.* яке аз соҳаҳои санъат, ки ҳаёт ва хаёлот тавассути сухан ба тарзи образнок тасвир мешавад; **асари бадеӣ** *адш.* асаре, ки ба адабиёти бадеӣ мансуб аст; **шаби бадеӣ** шабнишиние, ки дар он шоирон шеърхонӣ кунанд; **ҳаваскори бадеӣ** иштирокдори дастаи ҳаваскорон, ки бо шеърхонию сурудхонӣ ва намоиш додани дигар навъҳои санъат машғул мешавад.

**БАДЕУЛҶАМОЛ** *а.* بديع‌الجمال бағоят хушрӯй, ниҳоят ҷамил ва зебочеҳра.

**БАДЕҲА** *а.* بديهه *адш.* 1. шеъре, ки бадоҳатан ва беомодагӣ, яъне фавран ва ҳозирҷавобона гуфта шудааст. 2. суруде, ки аз тарафи зану мард сароида мешавад; **ба тарзи бадеҳа** *ниг.* **бадеҳатан**; **дар бадеҳа** фавран, ҳозирҷавобона; бадеҳатан.

**БАДЕҲАГӮ(Й)** بديهه‌گو(ى) *адш.* шоире, ки бадеҳатан, фавран ва бе тайёрии пешакӣ шеър мегӯяд.

**БАДЕҲАГӮӢ** بديهه‌گويى 1. *адш.* бадеҳатан, фавран ва ҳозирҷавобона шеър гуфтан. 2. сурудхонии ду нафар; **бадеҳагӯӣ кардан** суруд хондани ду нафар ба ҷавоби якдигар.

**БАДЕҲАНАВОЗ** بديهه‌نواز *ниг.* **бадоҳанавоз**.

**БАДЕҲАНАВОЗӢ** بديهه‌نوازى *ниг.* **бадоҳанавозӣ**.

**БАДЕҲАТАН** *а.* بديهتاً *адш.* ба таври бадеҳа, фавран, бе тааммул шеър гуфтан ё сурудан.

**БАДЕҲАХОН** بديهه‌خوان он ки бадеҳа мехонад, сарояндаи бадеҳа (2).

**БАДЕҲИЁТ** *а.* بديهيات он чи барои донистани он ҳоҷати фикр кардан нест, он чи дар назари ақл ошкор ва равшан аст (*мас.*, *ду карат ду - чор*).

**БАДЕҲӢ** بديهى *ниг.* **бадеҳиёт; бадеҳист ки**… равшан аст, ки…, возеҳ аст, ки….

**БАДЕЪ** *а.* بديع ҳар чизи нав, тозабаромад; аҷиб, ҳайратангез; **илми бадеъ** илме, ки дар он аз санъатҳои калом ва тарзи ифодаи зебо ва нафис сухан меравад; **каломи бадеъ** *адш.* суханҳои навоварона ва зебо.

**БАДЗАБОН** بدزبان бадгап, баддаҳан; носазогӯй.

**БАДЗАБОНӢ** بدزبانى бадгапӣ; дашномдиҳӣ, носазогӯӣ, гуфтани суханони талх ва таънаомез.

**БАДЗАҲР** بدزهر дорои заҳри зиёд; заҳрдор, заҳрнок (*мас.*, *заҳри занбӯр, пашша*).

**БАДЗАҲРА** بدزهره *кит.* буздил, камҷуръат, тарсу.

**БАДЗАҲРӢ** بدزهرى дорои заҳри зиёд будан; заҳрдорӣ, заҳрнокӣ.

**БАДЗИН** بدزين аспе, ки ба хубӣ ром намешавад, зуд зери зин намеравад.

**БАДЗО** بدزا он ки бо душворӣ ва сахтӣ мезояд.

**БАДЗОТ** بدذات 1. бадгавҳар, бадасл, ғайри асил. 2. *маҷ.* муфсид, разил, табаҳкор, паст, дун.

**БАДИҚБОЛ** بداقبال *кит., ниг.* **бадбахт** 1.

**БАДИҚБОЛӢ** بداقبالى *кит., ниг.* **бадбахтӣ**.

**БАДИЛ** بديل *кит., ниг.* **бадал**.

**БАД-ИН** بدين *шакли китобии* **ба ин: бад-ин минвол, бад-ин шакл**.

**БАДИШТИҲО** بداشتها дорои иштиҳои кам, камхӯрок.

**БАДӢ** بدى 1. шарр, кори зишт; *муқоб.* **некӣ**. 2. нуқсон, айб; хуб набудан. 3. нохушӣ; носозгорӣ: **аз бадии толеъ; бадӣ кардан** а) рафтори нодуруст кардан; муомилаи дурушт кардан; б) зарар расондан ба касе; **ба бадӣ ном баровардан** бадном шудан, шармандаву беобрӯ шудан.

**БАДКАЛЛА** بدكلّه *гуфт.* мағзтиҳӣ, бекалла, бемағз.

**БАДКАШ** بدكش аспи сустҳаракат, аспи саркаш, бадфеъл; **аспи бадкаш – азоби аробакаш** (*зарб.*).

**БАДКЕШ** بدكيش 1. баддин; бадмазҳаб, бедин, кофир. 2. *маҷ.* бешараф; бадният, бадқасд; бераҳм.

**БАДКЕШӢ** بدكيشى 1. баддинӣ, бадмазҳабӣ; бединӣ. 2. *маҷ.* бешарафӣ; бадниятӣ; бераҳмӣ.

**БАДКИН//БАДКИНА** بدكين//بدكينه кинавар, кинадор, соҳибкина; бадният, бадқасд: **душмани бадкин**.

**БАДКИРДОР** بدكردار бадкор, бадамал, бадрафтор, бадхулқ.

**БАДКИРДОРӢ** بدكردارى бадрафторӣ, бадахлоқӣ.

**БАДКИРДОРОНА** بدكردارانه рафтори бадкирдор, бадгавҳарона.

**БАДКОМ** بدكام *кит.* бадхоҳ, бадандеш; бадтинат, бадзот.

**БАДКОМА** بدكامه душман, ҳасуд, бадхоҳ.

**БАДКОР** بدكار *ниг.* **бадамал**.

**БАДКОРА** بدكاره руспӣ, бадкор, фоҳиша.

**БАДКОРАГӢ** بدکارگی амали бадкор, бадкора.

**БАДКОРӢ** بدکاری бадамалӣ; шарорат, бадкор будан.

**БАДКУНИШ** بدکنش *ниг.* **бадкор**.

**БАДКУНИШӢ** بدکنشی *ниг.* **бадкорӣ**.

**БАДҚАВЛ** بدقول он ки дар қавлу ваъдаи худ ноустувор аст, бадаҳд.

**БАДҚАВЛӢ** بدقولی ноустуворӣ дар сухан ва ваъдаи худ, бадаҳдӣ.

**БАДҚАВОҚ** بدقواق туршрӯ, абус; *муқоб.* **кушодарӯ**; тундмизоҷ, бадмизоҷ.

**БАДҚАВОҚӢ** بدقواقی туршрӯӣ, абусӣ; *муқоб.* **кушодарӯӣ**.

**БАДҚАВОРА** بدقواره он ки намуди зоҳирии зебо надорад, бадрӯ, бадқиёфа.

**БАДҚАВОРАГӢ** بدقوارگی зиштӣ ва безебии чизе ё касе ба сабаби ноҳамоҳангии ҷузъҳои бадан.

**БАДҚАДАМ** بدقدم он ки ба ҷое қадам гузоштанашро сабаби мусибат ва бадбахтӣ медонанд, шумқадам, номуборак.

**БАДҚАДАМӢ** بدقدمی бадқадам будан, шумқадамӣ.

**БАДҚАЛБ** بدقلب баддил, бадниҳод, бадсиришт.

**БАДҚАЛБӢ** بدقلبی баддилӣ, бадниҳодӣ, бадсириштӣ.

**БАДҚАСД** بدقصد бадандеш, бадният; қасосгиранда.

**БАДҚАСДӢ** بدقصدی бадандешӣ, бадхоҳӣ, бадниятӣ.

**БАДҚАСДОНА** بدقصدانه бо нияти бад, аз рӯи бадхоҳӣ, муғризона.

**БАДҚАҲР** بدقهر пурхашм, ғазабнок; бадҷаҳл; **бадқахр шудан** оташин шудан, хашмгин шудан, ба ғазаб омадан.

**БАДҚАҲРӢ** بدقهری хашмгинӣ, оташинӣ.

**БАДҚАҲРОНА** بدقهرانه дар ҳолати оташинӣ, бо хашму ғазаб.

**БАДҚИЁФА** بدقیافه *ниг.* **бадафт**.

**БАДҚИЁФАГӢ** بدقیافگی бадқиёфа будан, зиштрӯӣ.

**БАДҚИЛИҚ** بدقلیق он ки феълу атвораш нописанд аст, бадхӯ.

**БАДҚИЛИҚӢ** بدقلیقی рафтори носозгор ва нописанд.

**БАДҚИМОР** بدقمار қаллоб дар қиморбозӣ; ғирром.

**БАДҚИМОРӢ** بدقماری *исми амал аз* **бадқимор будан**; тақаллубкорӣ.

**БАДЛАГОМ** بدلگام *ниг.* **бадлаҷом**.

**БАДЛАГОМӢ** بدلگامی *кит.* саркашӣ, тавсанӣ.

**БАДЛАҲҶА** بدلهجه он ки хуб сухан гуфта наметавонад, баддаҳон, бадзабон.

**БАДЛАҶОМ** بدلجام аспи саркаш, ромнашаванда.

**БАДМАЗА** بدمزه бадтаъм, ногувор, бадмазоқ.

**БАДМАЗАГӢ** بدمزگی бадтаъм будан, мазаи ногувор доштан.

**БАДМАЗОҚ** بدمذاق *ниг.* **бадмаза**.

**БАДМАЗҲАБ** بدمذهب *ниг.* **бадкеш**.

**БАДМАЗҲАБӢ** بدمذهبی *ниг.* **бадкешӣ**.

**БАДМАНЗАР** بدمنظر нозебо, бадшакл, баднамо, ситорахунук.

**БАДМАНЗАРӢ** بدمنظری баднамоӣ, бадрӯӣ.

**БАДМАНИШ** بدمنش *кит.* 1. бадсиришт, бадниҳод. 2. *маҷ.* бадфикр, бадақида.

**БАДМАНСАБ** بدمنصب он ки бо мансабу мақоми худ мағрур бошад ва бо зердастон ва атрофиён тундхӯӣ ва бадрафторӣ кунад.

**БАДМАОШ** بدمعاش *кит.* 1. он ки маишати ӯ бад аст, зиндагониаш танг аст, рӯзгораш сахт аст. 2. бадрафтор, фосиқ.

**БАДМАОШӢ** بدمعاشی *кит.* 1. бадмаош будан, тангии рӯзгор. 2. бадрафторӣ, фосиқӣ.

**БАДМАРД** بدمرد ноҷавонмард, номард, бадкор.

**БАДМАРДӢ** بدمردی ноҷавонмардӣ, бадкорӣ.

**БАДМАСИР** بدمسیر маҳалле, ки масири расидан бо он пурпечухам ва роҳҳои душворгузар дорад.

**БАДМАСТ** بدمست 1. касе, ки дар мастӣ ғавғо ва арбада мекунад, касе, ки ҳангоми мастӣ

ҳарза мегӯяд. 2. майзада.

**БАДМАСТӢ** بدمستی 1. амали бадмаст; мастигарии доимӣ, ғавғо ва ҷанҷол хезондан дар ҳолати мастӣ. 2. майзадагӣ.

**БАДМАҲЗАР** بدمحضر *кит.* бадният, бадмизоҷ.

**БАДМЕҲР** بدمهر *кит.* номеҳрубон, бемеҳр, бемуҳаббат.

**БАДМЕҲРӢ** بدمهری *кит.* бемеҳрӣ, номеҳрубонӣ.

**БАДМИЗОҶ** بدمزاج тундхӯ, бадхулқ.

**БАДМИНТОН** *англ.* بدمنتان *варз.* бозие, ки ду кас бо ракетка тӯбчаи тӯрдор (волан)-ро ба тарафи якдигар аз болои тӯр ҳаво медиҳанд.

**БАДМИНТОНБОЗ** بدمنتان باز бозигари бадминтон: **мусобиқаи бадминтонбозон**.

**БАДМИНТОНБОЗӢ** بدمنتان‌بازی 1. бозии бадминтон. 2. *мансуб ба* **бозии бадминтон**; машғулияти бадминтонбозон.

**БАДМУОМИЛА** بدمعامله 1. касе, ки дар додугирифт рафтори нодуруст мекунад; фиребгар. 2. дағал, дурушт, бадрафтор.

**БАДМУОМИЛАГӢ** بدمعاملگی 1. нодурусткорӣ дар додугирифт ва савдо, чатоқкорӣ. 2. дағалӣ, дуруштӣ.

**БАДМУОШИРАТ** بدمعاشرت он ки усул ва одоби муоширатро риоя намекунад, беэътино ба одоби рафтор.

**БАДМУР** بدمر сахтҷон, ҷонсахт, касе ё чизе, ки ба сахтӣ ҷон медиҳад.

**БАДНАЖОД** بدنژاد бадасл, бадзот.

**БАДНАЗАР** بدنظر *ниг.* **бадчашм**.

**БАДНАҚШ** بدنقش дорои нақшу нигори безеб.

**БАДНАМО** بدنما безеб, бадафт, бадшакл, зишт, ситорахунук.

**БАДНАМОӢ** بدنمایی безебӣ, бадафтӣ, зиштӣ, хунукбашарагӣ, бадшаклӣ.

**БАДНАМУД** بدنمود *ниг.* **баднамо**.

**БАДНАФАС** بدنفس *маҷ.* шахсе, ки нафаси хунук мекунад; шумпай, наҳсовар.

**БАДНАФС** بدنفس пурхӯр, носерам; чашмгурусна, ҳарис.

**БАДНАФСӢ** بدنفسی пурхӯрӣ, носерамӣ; чашмгуруснагӣ, ҳарисӣ.

**БАДНАЪЛ** بدنعل ҳайвони саркашикунанда ҳангоми задани наъл

**БАДНАЪЛӢ** بدنعلی саркашӣ кардани ҳайвони боркаш, аспу хар ҳангоми наълзанӣ.

**БАДНИҲОД** بدنهاد бадасл, бадтинат, пастфитрат, бадзот.

**БАДНИҲОДӢ** بدنهادی бадаслӣ, бадтинатӣ, пастфитратӣ, бадзотӣ.

**БАДНИЯТ** بدنیت бадқасд, бадандеш; бадхоҳ.

**БАДНОМ** بدنام ба бадӣ машҳургардида; беобрӯ, расво, бешараф; **бадном карда**н (**намудан**) номи касеро ба бадӣ баровардан, беобрӯ (расво, беномус) кардан.

**БАДНОМӢ** بدنامی беобрӯӣ, расвоӣ, бешарафӣ.

**БАДНОМКУНӢ** بدنام‌کنی *исми амал аз* **бадном кардан**; номи касеро ба бадӣ баровардан.

**БАДО** بدا барои баёни таассуф ва дареғ дар бораи шахсе, ки ба вазъи нохуш дучор шудааст, гуфта мешавад.

**БАДОАТ** *а.* بداعت *ниг.* **бидоят**.

**БАДОБУҲАВО** بدآبوهوا ҷое, ки обу ҳавои хуб надорад; *муқоб.* **хушобуҳаво**.

**БАДОВАТ** *а.* بداوت бидавӣ будан, саҳронишинӣ, биёбонгардӣ.

**БАДОВОЗ** بدآواز он ки садои нофорам дорад, нохушовоз.

**БАДОҒ** بداغ *бот.* дарахтча ва буттаи зинатӣ, ки дорои гулҳои хӯшагини хурду реза буда, меваи баъзеи онҳо хӯрданбоб аст.

**БАДОДАТ** بدعادت *кит.* 1. он ки дорои одати зишт аст. 2. *маҷ.* инҷиқ; эрка.

**БАДОЕЪ** *а.* بدایع *ҷ.* **бадеъ**.

**БАДОИН** بدآیین он ки рафтори шоиста надорад, гумроҳ, кофир, баддин.

**БАДОҒОЗ** بدآغاز 1. он ки хилқаташ ё қисматаш гӯё аз ибтидо бад будааст, бадбахт, бадқисмат. 2. коре, ки аз ибтидо бад шурӯъ шуда бошад.

**БАДОМАД** بدآمد нохушоянд ва ногувор; *муқоб.*

**хушоянд**.

**БАДОМЕЗ** بدآمیز он ки рафтору кирдори некро ба рафтору кирдори бад меомезад, бадзот.

**БАДОМӮЗ** بدآموز 1. он ки омӯхтаи корҳои бад аст, бадхӯ; шахси нодуруст тарбиятёфта. 2. ёддиҳандаи корҳои бад ва ношоиста.

**БАДОМӮЗӢ** بدآموزی омӯзиш додани корҳои бад ва ношоиста, рафтори нодуруст ва ғайриахлоқӣ.

**БАДОМӮХТА** بدآموخته 1. *ниг.* **бадомӯз**. 2. ба ягон чизи бад одаткарда.

**БАД-ОН** بدان *шакли китобии* **ба он**.

**БАДОРКАШӢ** بدارکشی *исми амал аз* **ба дор кашидан**, ба дор овехтан.

**БАДОҲА** *а.* بداهه ба зеҳн омадани андеша, шеър ё унсури ҳунарӣ бе фикру омодагӣ ва ногаҳонӣ, бадеҳа.

**БАДОҲАНАВОЗ** بداهه‌نواز навозандаи ягон порчаи мусиқӣ бе андеша ва омодагии пешакӣ.

**БАДОҲАНАВОЗӢ** بداهه‌نوازی навохтани як порчаи мусиқӣ бе омодагии пешакӣ.

**БАДОҲАПАРДОЗ** بداهه‌پرداز дорои истеъдоди худодод, ки бе доштани дониши пешакӣ асари ҳунарии хуберо ба вуҷуд меорад: **шоири бадоҳапардоз**.

**БАДОҲАСАРО** بداهه‌سرا шоире, ки бе омодагии пешакӣ шеъре эҷод мекунад.

**БАДОҲАСАРОӢ** بداهه‌سرایی сурудани шеър бе андеша ва омодагии пешакӣ.

**БАДОҲАСОЗ** بداهه‌ساز *ниг.* **бадоҳапардоз**.

**БАДОҲАТ** *а.* بداهت 1. *кит.* ногоҳ пайдо шудан. 2. бе андеша сухан гуфтан, бидуни тааммул гуфтан ва навиштан.

**БАДОҲАТАН** *а.* بداهتاً *ниг.* **бадеҳатан**.

**БАДОҲАХОН** بداهه‌خوان хонандаи ягон порчаи шеърӣ бе омодагӣ ва машқи пешакӣ.

**БАДОҲАХОНӢ** بداهه‌خوانی *исми амал аз* **бадоҳахон**.

**БАДОШТ** بداشت ҳар чизи зиёд умрбинанда, бобаҷо, дерпой, устувор, доштнок, бодавом: **матои бадошт**.

**БАДОШТӢ** بداشتی бадошт будан, доштнокӣ.

**БАДПАЙВАНД** بدپیوند он ки дар дӯстӣ ва муошират пайванду рағбати хуб надорад.

**БАДПАЙМОН** بدپیمان *ниг.* **бадаҳд**.

**БАДПИСАНД** بدپسند 1. мушкилписанд. 2. он ки барои дигарон бадӣ меҳоҳад, писанднакунанда.

**БАДПӮШОК** بدپوشاک он ки сару либоси бад мепӯшад.

**БАДР** *а.* بدر 1. моҳи пурра, моҳи тамом, моҳи чордаҳ-понздаҳрӯза. 2. *маҷ.* рӯи зебо; **бадри мунир** а) моҳи пурраи тобон, моҳи мунаввар; б) *киноя аз* маҳбубаи соҳибҷамол.

**БАДРА** *а.* بدره *кит.* халтаи пул, пулхалта, ҳамён (-и пули танга).

**БАДРАВ** بدرو 1. бадрафтор, бадроҳ: **чорпои бадрав**. 2. *маҷ.* номусоид, номувофиқ.

**БАДРАГ** بدرگ бадзот, ноасл; бадтинат, паст; **бадраги якраҳа** гарданшах, гапнодаро.

**БАДРАГӢ** بدرگی бадзотӣ, бадҷинсӣ.

**БАДРАҚА** *а.* بدرقه 1. раҳнамо, роҳбалад (-и корвон). 2. мушояаткунанда дар сафар, ҳамроҳ, ҳамсафар. 3. посбон, нигаҳбон, қаровул.

**БАДРАНГ** بدرنگ чизе, ки дорои ранги бад аст, баднамуд.

**БАДРАФТОР** بدرفتار он ки муомилаи нек надорад, дағал.

**БАДРАФТОРӢ** بدرفتاری бадмуомилагӣ; беодобӣ: **бадрафторӣ кардан**.

**БАДРАШК** بدرشک сахт рашкбаранда, бисёр рашкнок.

**БАДРАШКӢ** بدرشکی сахт рашкбаранда будан, ниҳоят рашкнок будан.

**БАДРАШКОНА** بدرشکانه аз рӯи бадрашкӣ, сахт рашк бурда.

**БАДРАЪЙ//БАДРОЙ** بدرأی//بدرای *ниг.* **бадандеш**.

**БАДРЕХТ** بدریخت бадқиёфа, дорои намуди зоҳирии нохушоянд.

**БАДРЕХТӢ** بدریختی зоҳир ва қиёфаи нохушоянд доштан, баднамуд.

**БАДРЕША** بدریشه он ки асл ва насаби дуруст надорад, бадасл, баднажод.

**БАДРИКОБ** بدرکاب *кит.* 1. он ки сахт савори асп мешавад. 2. чорпои бадрав.

**БАДРИКОБӢ** بدرکابی бадрикоб будан, саркаш будан.

**БАДРОЙ** بدرای *ниг.* **бадандеш**.

**БАДРОЙӢ** بدرایی бадандешӣ, бадхоҳӣ, душманӣ.

**БАДРОМ** بدرام ҳайвоне, ки ба осонӣ ром намешавад, саркаш.

**БАДРОҲ** بدراه 1. аспе, ки роҳгардиаш хуб нест, бадрав. 2. ба роҳи хато афтода; бадахлоқ, гандагард.

**БАДРОҲӢ** بدراهی дар роҳи хато рафтан; бадахлоқӣ.

**БАДРУД** بدرود *ниг.* **падруд**.

**БАДРӮ(Й)** بدرو(ی) он ки рӯи нозебу хунук дорад, бадафт, безеб, бадбашара; *муқоб.* **хушрӯй**.

**БАДРӮЗ** بدروز бадбахт, сиёҳбахт, бадтолеъ, бадрӯзгор.

**БАДРӮЗГОР** بدروزگار бадбахт, сиёҳбахт, тирарӯз.

**БАДРӮЗГОРӢ** بدروزگاری бадрӯзӣ, бадбахтӣ, тирарӯзӣ.

**БАДРӮЗӢ** بدروزی бадбахтӣ, тирарӯзӣ, бадрӯзгорӣ.

**БАДРӮӢ** بدروئی 1. бо дигарон бо зиштиву нописандӣ рафтор кардан, бадрафторӣ. 2. безебӣ, бадафтӣ; *муқоб.* **хушрӯӣ**.

**БАДСАДО** بد صدا дорои садо ва овози нофорам ва нохушоянд.

**БАДСАЛИҚА** بد سلیقه 1. бадтабиат, бадсиришт, пастсалиқа. 2. он ки дар коре салиқаи хуб надорад, бадзавқ; *муқоб.* **хушсалиқа**; **шоири бадсалиқа** шоири тарзи ифода ва услуби баёнаш бад.

**БАДСАР** بد سر бадрафтор, носозгор.

**БАДСАРӢ** بد سری бадрафторӣ, носозгорӣ.

**БАДСИГОЛ** بدسگال бадхоҳ, душман, бадандеш.

**БАДСИГОЛӢ** بدسگالی бадсигол будан, бадандешӣ, бадхоҳӣ; душманӣ.

**БАДСИМО** بدسیما *ниг.* **бадқиёфа**.

**БАДСИРАТ** بدسیرت бадтинат, бадкирдор.

**БАДСИРАТӢ** بدسیرتی бадтинатӣ, бадкирдорӣ.

**БАДСИРИШТ** بدسرشت бадтинат, бадниҳод, бадзот.

**БАДСИРИШТӢ** بدسرشتی бадзотӣ, бадниҳодӣ.

**БАДСИФАТ** بدصفت сифатан паст, пастсифат: **маҳсулоти бадсифат баровардан, бадсифат таъмир кардан**.

**БАДСИФАТӢ** بدصفتی бадсифат будан, пастсифатӣ.

**БАДСИЯР** بدسیر *ниг.* **бадсират**.

**БАДСОБИҚА** بدسابقه он ки пешинаи хуб надорад ва мардум ӯро ба бадӣ мешиносанд.

**БАДСОЗ** بدساز 1. носозгор, номувофиқ. 2. он ки бо ҳеҷ кас созгору мувофиқ нест, бадрафтор.

**БАДСОЗӢ** بدسازی бадсоз будан, бадрафторӣ, бадсулукӣ.

**БАДСОХТ** بدساخت аз ҷиҳати сохт баду безеб.

**БАДСОХТАГӢ** بدساختگی носозгорӣ.

**БАДСУЛУК** بدسلوک бадрафтор, гандагард.

**БАДСУЛУКӢ** بدسلوکی бадрафторӣ, бадкирдорӣ, беадабӣ.

**БАДСУРАТ** بدصورت бадшакл, бадафт, бадандом; нозеб, зиштрӯй.

**БАДСУХАН** بدسخن *ниг.* **бадгап**.

**БАДТАН** بدتن қабеҳҷусса, бадандом.

**БАДТАНӢ** بدتنی бадандомӣ.

**БАДТАЪМ** بدطعم чизе, ки таъми нохуш дорад, ногувор, нофорам.

**БАДТАЪМӢ** بدطعمی ба таъм ногувор (нофорам) будан, бемазагӣ.

**БАДТИНАТ** بدطینت бадхӯ, бадзот, бадсиришт.

**БАДТИНАТӢ** بدطینتی бадзотӣ, бадсириштӣ.

**БАДТОЛЕЙ** بدطالعی бадбахтӣ, шӯрбахтӣ, бетолеӣ.

**БАДТОЛЕЪ** بدطالع бадбахт, сияҳбахт, шӯрбахт,

бетолеъ.

**БАДФАРҶОМ** بدفرجام он чи анҷом ва оқибаташ нек нест: **бахти бадфарҷом**.

**БАДФЕЪЛ** بدفعل бадхӯ; дуруштмуомила; бадқаҳр, бадхашм.

**БАДФЕЪЛӢ** بدفعلی бадхӯӣ, бадқаҳр, бадхашмӣ.

**БАДФИКР** بدفکر бадандеша; он ки дар бораи касе ё чизе фикру ақидаи бад дорад.

**БАДФИТРАТ** بدفطرت бадсират, бадсиришт, бадниҳод, пастфитрат.

**БАДХАЁЛ** بدخیال *ниг.* **бадгумон**.

**БАДХАЁЛӢ** بدخیالی *ниг.* **бадгумонӣ**.

**БАДХАРҶ** بدخرج исрофкор, он ки харҷи зиёд мекунад, ғайрисарфаҷӯ.

**БАДХАТ** بدخط 1. он ки ҳусни хат надорад ва безеб менависад; *муқоб.* **хушхат**. 2. бо хати бад навишташуда, нохоно: **дастнависи бадхат**.

**БАДХАТӢ** بدخطی 1. бадхат будан, ҳусни хат надоштан. 2. бо хати баду нохоно навишта шудан.

**БАДХАШМ** بدخشم хашмгин, бадқаҳр, ғазабнок, оташин, ғазаболуд; **бадхашм шудан** хашмгин шудан, ба ғазаб омадан.

**БАДХАШМӢ** بدخشمی хашмгинӣ, бадқаҳрӣ, оташинӣ.

**БАДХАШМОНА** بدخشمانه аз рӯи бадхашмӣ, бадқаҳрона, хашмгинона, ғазаболудона.

**БАДХИМ** بدخم *кит.* дарде, ки дармони он душвор аст, бештар дар бораи бемориҳои саратонӣ гӯянд; *муқоб.* **хушхим**.

**БАДХИСЛАТ** بدخصلت *ниг.* **бадхисол**.

**БАДХИСОЛ** بدخصال бадхислат, бадтабиат; бадрафтор.

**БАДХОБ** بدخواب он ки хобаш нороҳат ва беҳаловат бошад, ё сабабе бехобӣ мекашад; касе, ки хобҳои парешон мебинад.

**БАДХОБӢ** بدخوابی бадхоб будан, бадхоб шудан.

**БАДХОН** بدخوان 1. талабае, ки бо баҳои бад мехонад. 2. хате, ки хондани он душвор аст: **хати бадхон**.

**БАДХОНӢ** بدخوانی 1. дар хондани матне ба иштибоҳ роҳ додан, ғалат хондан. 2. бадхон будан, нохоноӣ.

**БАДХОҲ** بدخواه он ки ба одамон бадӣ мехоҳад (*аз рӯи хусумат, рақобат, ҳасад ва г.*), бадандеш; *муқоб.* **некхоҳ**.

**БАДХОҲӢ** بدخواهی бадандешӣ, душманӣ, адоват.

**БАДХОҲОНА** بدخواهانه ғайридӯстона, душманона, бадандешона.

**БАДХУЛҚ** بدخلق он ки хулқу одати бад дорад; бадрафтор, бадмуомила; дағал.

**БАДХУЛҚӢ** بدخلقی бадрафторӣ, бадмуомилагӣ; дағалӣ.

**БАДХӮ(Й)** بدخو(ی) бадхулқ, тундмизоҷ; ҷангара, ҷанҷолӣ.

**БАДХӮӢ** بدخوئی феълу хӯи бад доштан, тундмизоҷӣ.

**БАДХӮР** بدخور бемаза, бадтаъм, ба хӯрданногувор.

**БАДҲАВО** بدهوا 1. ҷое, ки ҳавояш дам, вазнин ва вайрон аст: **хонаи бадҳаво**. 2. *маҷ.* ҳавобаланд, даҳанкалон, калонгир; ботакаббур.

**БАДҲАВОӢ** بدهوایی 1. дамии ҳаво, ғализу вайрон будани ҳаво. 2. *маҷ.* ҳавобаландӣ, даҳанкалонӣ, калонгирӣ; мағрурӣ.

**БАДҲАЗМ** بدهضم хӯроке, ки ба душворӣ ҳазм мешавад.

**БАДҲАЗМӢ** بدهضمی ба душворӣ ҳазм кардани хӯрок, вайронии қувваи ҳозима.

**БАДҲАЙАТ** بدهیئت дорои намуди зоҳирии безебу номутаносиб.

**БАДҲАЙБАТ** بدهیبت даҳшатовар, ваҳмангез; воҳиманок.

**БАДҲАЙБАТӢ** بدهیبتی бадҳайбат будан; воҳиманокӣ, ваҳмангезӣ.

**БАДҲАЙБАТОНА** بدهیبتانه бо намуди бадҳайбат.

**БАДҲИҶОБ** بدحجاب он ки пӯшиши зоҳирии худро хуб нигоҳ намедорад.

**БАДҲИҶОБӢ** بدحجابی бадҳиҷоб будан, ҳиҷоб-

ро риоя накардан.

**БАДҲОЛ** بدحال 1. беҳол, аз ҳол рафта. 2. ба ҳолати бад афтода, афтодаҳол, бечора.

**БАДҲОЛАТ** بدحالت 1. дорои намуди нохушоянд, безеб. 2. бо вазъ ва ҳолати нохушоянд.

**БАДЧАШМ** بدچشم 1. он ки гӯё чашми шум дорад ва аз нигоҳи ӯ зиён мерасад. 2. *маҷ*. марде, ки ба занҳо бо назари шаҳвонӣ менигарад.

**БАДЧАШМӢ** بدچشمی 1. бадчашм будан. 2. *маҷ*. чашми тамаъ доштан, тамаъкорӣ, аз рӯи шаҳват нигоҳ кардан.

**БАДҶАҲЛ** بدجهل одами зуд оташиншаванда, бадқаҳр.

**БАДҶАҲЛӢ** بدجهلی бадҷаҳл будан, оташинӣ.

**БАДҶАҲЛОНА** بدجهلانه бадқаҳрона, бо қаҳру ғазаб.

**БАДҶИЛАВ** بدجلو аспе, ки савор шудан намемонад, бадфеъл, саркаш.

**БАДҶИНС** بدجنس бадзот, бадниҳод; паст, фурӯмоя, дун.

**БАДҶИНСӢ** بدجنسی бадзотӣ, бадниҳодӣ, пастӣ, фурӯмоягӣ.

**БАДШАКЛ** بدشکل бадафт, баднамуд, дорои сурати нозеб.

**БАДШАКЛӢ** بدشکلی бадафтӣ, зиштрӯӣ.

**БАДШИОР** بدشعار бадрасму оин, бадтабиат, бадсират.

**БАДШУГУН** بدشگون он ки ё он чи, ки дар оянда ҳодисаи номубораке ба вуҷуд меорад; шумном, бадгом, бадқадам, шумқадам.

**БАДШУГУНӢ** بدشگونی бадшугун будан, наҳсӣ, шумӣ.

**БАЁЗ** *а.* بیاض 1. сафедӣ; **баёзи гардан** сафо ва сафедии гардан. 2. коғази нонавишта, коғази сафед. 3. *адш.* дафтаре, ки дар он шеърҳои тоза ва гузидаи як ё чанд шоир ҷамъ оварда шудааст; маҷмӯаи ашъор.

**БАЁН** *а.* بیان 1. изҳор, гуфтор; **чизе, ки аён аст, чӣ ҳоҷат ба баён аст** (*зарб.*). 2. шарҳ, ташреҳ; **баёни аҳвол**. 3. сухани фасеҳ; каломи бадеъ; **аломати баён** *грам.* аломати китобат – ду нуқтаи болои ҳам, ки пеш аз баёни матлабе ё нақли сухани касе гузошта мешавад; **тарзи баён** *адш.* тариқ ва усули гуфтор ва навишти нависанда; **баён кардан (намудан)** изҳор кардан, гуфтан; нақл кардан; **баён шудан (ёфтан)** гуфта шудан, зикр ёфтан, сухан рафтан.

**БАЁНИЯ** بیانیه 1. иттилоия, навишта ва хабари расмӣ; аз тарафи созмоне, идорае ё шахси масъуле. 2. *грам.* хели муайянкунанда, ки бо исмҳо ифода ёфта, муайяншавандаро аз ягон ҷиҳат эзоҳ медиҳад: **бобои Карим, Салими садкора**; **устод Айнӣ, Ҳасани аробакаш**.

**БАЁНКУНАНДА** بیان‌کننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **баён кардан**; изҳоркунанда.

**БАЁННОМА** بیان‌نامه варақа ё эъломияе, ки дар он маром ва мақсади ҳизб ё ҳукумате шарҳ дода шудааст, изҳорнома, декларатсия.

**БАЁНОТ** *а.* بیانات 1. *ҷ.* **баён**. 2. изҳорот, ахбор; эзоҳот.

**БАЁТ I** بیات *мус.* номи яке аз шӯъбаҳои мақомҳои «Шашмақом».

**БАЁТ II** بیات **:нони баёт** нони шабина; нони шабмондаи обаш гурехта.

**БАЖ//БУЖ** بژ *кҳн.* гардана, ағба.

**БАЗ(З)** *а.* بز ҷома, қумош, катон ва матоъҳои ғайриабрешимӣ, газвор.

**БАЗА** *фр.* بزه *ниг.* **пойгоҳ**.

**БАЗАЛТ** *лот.* بزلت *геол.* ҷинси кӯҳии вулқонӣ, ки ҳамчун ашё дар сохтмон кор фармуда мешавад.

**БАЗАРБА** بضربه *ниг.* **бозарба**.

**БАЗАҲ** بزه *кит., ниг.* **гуноҳ, хато**.

**БАЗАҲГАР** بزهگر *кит., ниг.* **гунаҳгор, хатокор**.

**БАЗАҲКОР** بزهکار *ниг.* **гунаҳгор**, **хатокор**.

**БАЗАҲКОРӢ** بزهکاری *ниг.* **гунаҳгорӣ, хатокорӣ**.

**БАЗЕБ** بزیب 1. зебо, хушрӯй. 2. зебанда; шинам; **базеб кардан (намудан)** зинат додан; зебо кардан.

**БАЗЕБӢ** بزیبی 1. зебоӣ, хушрӯӣ. 2. зебандагӣ, шинамӣ.

**БАЗЗОЗ** *а.* بزّاز газворфурӯш, матоъфурӯш.

**БАЗЗОЗӢ** بزّازی *кит.* 1. шуғл ва амали баззоз. 2. ҷои газворфурӯшӣ: **растаи баззозӣ**.

**БАЗЗОЛ** *а.* بذّال *кит.* бисёр базлкунанда; бахшанда, сахӣ.

**БАЗИН** بزين *кит., ниг.* **вазон, вазанда**.

**БАЗИС** *ю.* بزيس *ниг.* **зербино**.

**БАЗЛ** *а.* بذل *кит.* бахшидан, додан; бахшиш, ато.

**БАЗЛА** *а.* بزله латифа, аския, ҳазлу шӯхӣ.

**БАЗЛАГӮ(Й)** بزله‌گو(ی) латифагӯй, аскиягӯй; одами шӯхтабъу хушгап.

**БАЗЛАГӮӢ** بزله‌گويی латифагӯӣ, аскиягӯӣ.

**БАЗЛАХОНӢ** بزله‌خوانی латифагӯӣ, суханҳои шӯхиомез гуфтан, аксиягӯӣ.

**БАЗМ** بزم зиёфате, ки ба муносибати ягон воқеаи хурсандибахш (*тӯй ва г.*) бо иштироки ҳофизон, раққосон ва созандагон ороста мешавад; маҷлиси айшу тараб; **базм кардан (оростан)** базм ташкил кардан; ◊ **базми дойрагӣ** базме, ки ба он ғайр аз одамони даъватӣ ҳар кас, ки садои дойраро шунавад, барои мусиқӣ шунидан омада метавонад; **базми кунҷорагӣ** базми бузург (*дар Бухорои пештара*); **базми хонагӣ** базме, ки барои доираи маҳдуд дар хонаи яке аз иштироккунандагони он ташкил мешавад; **базми хоса** базме, ки барои шахсони алоҳида ороста мешавад; маҳфили рақсу суруд, ки барои доираи танги ҳаводорон барпо мегардад; **базми ҷамоатӣ** базме, ки бо иштироки умум гузаронида мешавад; **базми ҷамшедӣ** базми бисёр пурдабдабаву бошукӯҳ.

**БАЗМА** بزمه як гӯшаи базмгоҳ.

**БАЗМАК** بزمک *шакли тасгири* **базм**.

**БАЗМАФРӮЗ** بزم‌افروز он ки бо зебоӣ, хушсуханӣ ва дилрабоии худ маҳфилу базмҳоро орову зинат медиҳад.

**БАЗМГАРД** بزم‌گرد шахсе, ки тӯй ба тӯй, базм ба базм гаштанро дӯст медорад.

**БАЗМГАРДӢ** بزم‌گردی дар базмҳо гаштан, ба базмҳо рафтан.

**БАЗМГАҲ//БАЗМГОҲ** بزمگه//بزم‌گاه ҷои базм, маҳалли айшу нӯш, зиёфатгоҳ.

**БАЗМДӮСТ** بزمدوست дӯстдори базм, дӯстдори айшу тараб.

**БАЗМӢ** بزمی базмгард, базмдӯст.

**БАЗМНИШИН** بزم‌نشين дар базм ширкаткунанда, иштирокдори базм.

**БАЗМОВАРД** بزم‌آورد *хӯр.* хӯроке, ки аз гӯшту тухми мурғ ва сабзӣ омода мешавад.

**БАЗМОРО** بزم‌آرا он ки базмро метафсонад; маҳфилоро.

**БАЗМОРОӢ** بزم‌آرائی маҳфилороӣ, базмро тафсондан.

**БАЗМСОЗ** بزم‌ساز 1. тайёркунандаи базм. 2. *маҷ.* шод, хурсанд, хушҳол.

**БАЗМТАЛАБ** بزم‌طلب талабгори базм, хоҳони базм, базмдӯст.

**БАЗМХОНА** بزم‌خانه хонае, ки дар он базм барпо мегардад, зиёфатхона.

**БАЗОНА** بزانه вазанда.

**БАЗР** *а.* بذر *кит.* тухм, дона.

**БАЗРАФШОН** بذرافشان 1. тухмафшон, донакор, тухмпош. 2. *маҷ.* деҳқон.

**БАЗРУЛБАНҶ** *а.* بذرالبنج *кит., ниг.* **бангдона**.

**БАЗӮР** بزور 1. бо азобу машаққат, ба душворӣ: **базӯр қадам задан**. 2. маҷбуран, аз рӯи маҷбурӣ, аз рӯи ночорӣ; **базӯр-базӯр нолидан** ба азоб ва бо овози паст нола кардан.

**БАЗӮРӢ** بزوری **:базӯрӣ баста мондан** *гуфт.* як навъ карда баста мондан, ба душворӣ баста мондан.

**БАИБО** به‌ابا 1. мулоҳизакор, эҳтиёткор. 2. шармгин, боҳаё.

**БАИД** *а.* بعيد *кит.* дур; *муқоб.* **наздик**.

**БАИДУЛҒАВР** *а.* بعيدالغور *кит.* чуқур, амиқ, жарф; чуқурии воҳиманок.

**БАИДУЛФИКР** *а.* بعيدالفکر *кит.* дурандеш, пешбин; мулоҳизакор, бохирад.

**БАИЗЗАТ** بعزّت *ниг.* **боиззат**.

**БАИНСОФ** به‌انصاف *ниг.* **боинсоф**.

**БАЙ-БАЙ** بی بی *нидо* ваҳ-ваҳ, ҳай-ҳай (*бо аломати таҳсин ва тааҷҷуб*).

**БАЙҒОРА** بيغاره *кит.* маломат, накӯҳиш, сар-

заниш, таъна, мазамат.

**БАЙҒУЛА** بیغوله *кит.* 1. гӯша, кунҷ, канора. 2. бероҳа.

**БАЙҒУЛАНИШИН** بیغوله‌نشین гӯшанишин, харобанишин.

**БАЙДАҚ** بیدق *муарраби* **пиёда**, мӯҳра дар бозии шоҳмот.

**БАЙДО(Ъ)** *а.* بیدا(ء) *кит.* чӯл, биёбон.

**БАЙЁЪ** *а.* بیاع байъкунанда, даллол.

**БАЙЗА** *а.* بیضه *кит.* 1. тухм; тухми мурғ. 2. кулоҳи ҷангӣ, кулоҳхӯд, тоскулоҳ.

**БАЙЗАВӢ** بیضوی *ниг.* **байзамонанд**.

**БАЙЗАҚ** *а.* بیزق *кит.* 1. *ниг.* **байдақ**. 2. роҳнамо дар сафар, роҳбалад.

**БАЙЗАМОНАНД** بیضه‌مانند ба шакли тухм, тухмшакл, тухммонанд.

**БАЙЗАОСО** بیضه‌آسا *ниг.* **байзамонанд**.

**БАЙЗАШАКЛ** بیضه‌شکل *ниг.* **байзамонанд**.

**БАЙЗӢ** بیضی яке аз шаклҳои ҳандасӣ, ки ба доираи дарозрӯя (яъне, тухми мурғ) монанд аст, эллипс.

**БАЙЗО** *а.* بیضا сафед(ӣ), соф(ӣ); **байзои офтоб** дурахш ва равшании офтоб; **яди байзо** *ниг.* **яд**.

**БАЙИНА** *а.* بینه *кҳн.* пайдо, ҳувайдо; далели возеҳ ва ошкоро, ҳуҷҷати возеҳ; гувоҳи исботи муддао.

**БАЙЛАК** بیلک *ниг.* **белак**.

**БАЙН** *а.* بین миён, мобайн; васат, миёна; **байни**… а) миёни…, мобайни…: **муносибати байни онҳо хуб набуд**; б) миёнаҷои…, маркази…; в) фосилаи…, масофаи…; г) даруни…; дохили…; **аз байн(и)** а) аз миёни…, аз мобайни…, аз миёнаҷои…; б) аз даруни…, аз дохили…; в) аз он муддат; г) аз ҷумлаи…; **дар байн** дар миён; миёни худ; **дар байни**… а) мобайни…, дар миёни…; б) дар васати…, дар миёнаҷои…; в) дар қатори…, аз ҷумлаи…; г) ба даруни…, дар дохили…: **дар байни дуду оташ**; ғ) дар муддати…: **дар байни як ҳафта**; д) дар аснои…, дар давоми…: **дар байни ин корҳо**; **дар байни худ** бо ҳам, бо ҳамдигар; **дар ин байн** дар ин миён, дар ин муддат; **байн-байн** байнобайн, дар миёна; **аз байн бурдан** несту нобуд кардан; бартараф кардан; **гап (дар) байни худамон монад** сухан аз доираи худамон берун набарояд, гап дар доираи одамони худӣ монад.

**БАЙНАЛАВОМ** *а.* بین‌العوام дар байни мардум, дар байни омма, байни умум, байнаннос.

**БАЙНАЛМИЛАЛ** *а.* بین‌الملل 1. байни миллатҳо, байни халқҳо. 2. *таър.* иттиҳодияи байналхалқии калон, интернатсионал: **байналмилали сеюм** *с.* номи дигари Иттиҳоди ҳизбҳои коммунистии ҷаҳон, ки солҳои 1919-43 амал мекард.

**БАЙНАЛМИЛАЛӢ** بین‌المللی *мансуб ба* **байналмилал**; байналхалқӣ; ҷаҳонӣ; **калимаҳои байналмилалӣ** *збш.* калимаҳое, ки барои аксари забонҳои миллии дунё умумианд.

**БАЙНАЛОБИДИН** *а.* بین‌الآبدین *кит.* миёни азал ва абад, байни аввал ва охири ҷаҳон.

**БАЙНАЛХАЛҚӢ** بین‌الخلقی 1. *мансуб ба* сиёсати хориҷӣ ва ба равобити байни халқҳо ва мамлакатҳо: **сиёсати байналхалқӣ, вазъияти байналхалқӣ**. 2. он чи дар байни халқҳо ҷорӣ ва мавҷуд аст: **ҳамовозии байналхалқии меҳнаткашон**; **иди байналхалқии занон** рӯзи 8-уми март, ки бо қарори конференсияи занони сотсиалист (соли 1910 дар шаҳри Копенгагени Дания) ҳамчун рӯзи озодӣ ва баробарҳуқуқии занони тамоми ҷаҳон таҷлил карда мешавад.

**БАЙНАЛҲОҶИБАЙН** *а.* بین‌الحاجبین дар миёни абрӯҳо.

**БАЙНАННАҲРАЙН** *а.* بین‌النهرین 1. байни ду наҳр, байни ду дарё. 2. байни дарёҳои Даҷла ва Фурот дар Осиёи Ғарбӣ, ки ҳоло қисми зиёди он хоки давлати Ироқ аст.

**БАЙНАННОС** *а.* بین‌الناس байни мардум, дар миёнаи мардум, байналавом; байни халқ, дар байни халқ.

**БАЙНИВАЗОРАТӢ** بین‌وزارتی 1. дар байни вазоратҳои гуногун бааламаломада ё ташкилёфта. 2. муттаҳидкунандаи фаъолияти вазоратҳои гуногун; муштарак дар байни чанд вазорат; **комиссияи байнивазоратӣ** комиссияе, ки аз намояндаи чанд вазорат мураттаб шудааст.

**БАЙНИВИЛОЯТӢ** بین‌ولایتی 1. дар байни вилоятҳо баамаломада ё таъсисёфта. 2. муш-

тарак ва умумӣ барои чанд вилоят: **роҳҳои автомобилгарди байнивилоятӣ**; **маҷлиси машваратии байнивилоятӣ** ҷаласаи машваратии намояндагони чанд вилоят (*дар ягон соҳа*).

**БАЙНИДАВЛАТӢ** بین‌دولتی *марбут ба* равобити мобайни давлатҳо.

**БАЙНИДАНДОНӢ** بین‌دندانی *збш.* овозе, ки дар натиҷаи ба ҳам наздик кардан ва ё ба ҳам расонидани дандонҳои болову поён талаффуз мешавад.

**БАЙНИДАРӢ** بین‌دری тахтаи амудие, ки дар миёни ду табақаи дарҳои дутабақа зада мешавад.

**БАЙНИЗАБОНӢ** بین‌زبانی *збш.* дар байни забони халқҳои гуногун вуҷуддошта: **робитаҳои байнизабонӣ**.

**БАЙНИИДОРАВӢ** بین‌اداروی *ниг.* **байниидорӣ**.

**БАЙНИИДОРӢ** بین‌اداری *марбут ба* ду ё чанд идораву муассиса.

**БАЙНИКИТОБХОНАВӢ** بین‌کتابخانوی дар байни китобхонаҳо мавҷуд; муштарак мобайни китобхонаҳо: **обунаи байникитобхонавӣ**.

**БАЙНИКОРХОНАВӢ** بین‌کارخانوی вобаста ба ду ё чанд корхона: қарордоди **байни корхонавӣ**.

**БАЙНИҚАБИЛАВӢ** بین‌قبیلوی *мансуб ба* **байни қабилаҳо: муносибатҳои байниқабилавӣ**.

**БАЙНИҚАБУРҒАВӢ** بین‌قبرغوی воқеъ дар байни қабурғаҳо: **мушакҳои байниқабурғавии одам**.

**БАЙНИҚАТОРӢ** بین‌قطاری *кишов. мансуб ба* байни қаторҳо (-и кишти пахта *ва г.*): **коркарди байниқатории пахта**.

**БАЙНИҚИТЪАВӢ** بین قطعوی мавҷуд ё ба вуқӯъоянда дар байни қитъаҳо: **парвози байниқитъавии мушакҳои дурпарвоз**.

**БАЙНИМАВСИМӢ** بین موسمی фосилаи байни мавсимҳо; муддати замони байни фаслҳои сол (*ки барои кору фаъолияте мусоид аст*).

**БАЙНИМИНТАҚАВӢ** بین منطقوی вобаста ба ду ё чанд минтақаҳои гуногун, алоқадор ба ду ё чанд минтақа.

**БАЙНИНОҲИЯВӢ** بین‌ناحیوی 1. мавҷуд дар байни ноҳияҳои гуногун. 2. муштарак ва умумӣ барои чанд ноҳия (*воҳиди маъмурию марзӣ дар ҳайати вилоят ё шаҳрҳои калон*): **роҳҳои автомобилгарди байниноҳиявӣ**.

**БАЙНИПАРЛАМЕНТӢ//БАЙНИПАРЛУМОНӢ** بین‌پرلمنتی//بین‌پرلمانی 1. иборат аз намояндагони парламенти давлатҳои гуногун. 2. дахлдор ба равобити мобайни парламентҳо; **мубодилаи афкори байнипарламентӣ** мубодилаи афкор дар байни намояндагони парламентҳои давлатҳои гуногун.

**БАЙНИСАЙЁРАВӢ** بین‌سیاروی мавҷуд ё бавуқӯъоянда дар байни сайёраҳо: **мушаки байнисайёравӣ** мушаки дурпарвоз, ки дар байни сайёраҳо (Зӯҳра, Миррих *ва г.*) парвоз карда метавонад.

**БАЙНИСИНФӢ** بین‌صنفی *марбут ба* корҳои умумӣ ва таълимӣ, ки дар байни синфҳои мактабҳо сурат мегирад.

**БАЙНИСИТОРАВӢ** بین‌ستاروی мавҷуд ё бавуқӯъоянда дар байни ситораҳои осмонӣ.

**БАЙНИСОҲАВӢ** بین‌ساحوی мавҷуд ва бавуқӯъоянда дар соҳаҳо.

**БАЙНИФАКУЛТАВӢ** بین‌فکلتوی муштарак ва умумӣ барои факултаҳои гуногуни мактаби олӣ; **кафедраи байнифакултавӣ** кафедрае, ки фанҳоро дар факултаҳои гуногун таълим медиҳад.

**БАЙНИХУДӢ** بین‌خودی дар байни одамони худӣ мавҷуд ё ба вуқӯъоянда.

**БАЙНИҲАМДИГАРӢ** بین‌همدگری *мансуб ба* равобити байни ҳамдигар: **ёрии иқтисодии байниҳамдигарӣ**.

**БАЙНИҲУКУМАТӢ** بین‌حکومتی оид ба равобити байни ҳукуматҳо; ҷорӣ ва амалкунанда дар мобайни давлатҳо.

**БАЙНИҲУҶАЙРАВӢ** بین‌حجیروی *биол.* дар байни ҳуҷайраҳои бофтаи ҳайвонот ва растаниҳо ҷойгирифта.

**БАЙНИҲУҶРАВӢ** بین‌حجروی 1. дар байни ҳуҷраҳо мавҷуд ё ба вуқӯъоянда. 2. муштарак барои чанд ҳуҷра.

**БАЙНИҶУМҲУРИЯВӢ** بین‌جمهریوی *ниг.* **байниҷумҳурӣ**.

**БАЙНИҶУМҲУРӢ** بین‌جمهوری 1. дар байни ҷумҳуриятҳо мавҷуд ё рӯйдиҳанда. 2. муштарак ва умумӣ барои якчанд ҷумҳурӣ:

**маҷлиси машваратии байниҷумҳурии роҳбарони ҷумҳуриҳо (-и Осиёи Марказӣ)**.

**БАЙНИШАҲРӢ** بین‌شهری 1. дар байни шаҳрҳои гуногун мавҷуд ва амалкунанда. 2. муштарак ва умумӣ барои чанд шаҳр; **телефони байнишаҳрӣ** телефон барои алоқа (гуфтугӯ) бо шаҳрҳои дигар.

**БАЙНОБАЙН** بینابین дар миёна, байн-байн.

**БАЙРАҚ//БАЙРОҚ** *т.* بیرق//بیراق матои ранги муайян, ки ба чӯби борики дарозе насб мекунанд ва дар он аксаран сурати нишони давлат, миллат, ҷамъият, ташкилот ҳамчун рамзи мавҷудият кашида мешавад, парчам, ливо, алам: **байрақи давлатӣ, байрақи сурх, байрақи ҳарбӣ**.

**БАЙРАҚБАР** بیرقبر барандаи байрақ., байрақбардор.

**БАЙРАҚБАРДОР** بیرقبردار 1. мутасаддии бардоштани байрақ (*дар намоишҳои қисмҳои ҳарбӣ ва г.*). 2. он ки барои хизматҳои шоиста бо байрақ мукофотонида шудааст; пешқадам, пешбарандаи ягон кор ё ҳаракати иҷтимоӣ.

**БАЙРАҚДОР** بیرقدار дорандаи байрақ, бардорандаи байрақ, парчамдор.

**БАЙРАҚКАШ** بیرق کش *ниг.* **байрақбар**.

**БАЙРАҚСИТОН** بیرقستان 1. гирандаи байрақ аз дасти душман, ситонандаи байрақ. 2. *маҷ.* ғолиб, музаффар. 3. васфи муболиғавие, ки дар ҳаққи паҳлавоне ва шахси пурқуввате мегӯянд.

**БАЙРАҚЧА** بیرقچه *шакли тасғири* **байрақ**.

**БАЙТ** I *а.* بیت 1. *адш.* хурдтарин воҳиди шеъри суннатӣ, ки аз ду мисраи ба ҳам пайваста иборат аст, ду мисраи шеър; **байт хондан** а) ду мисраъ шеъреро аз ғазале *ва г.* гуфтан; б) шеър хондан; суруд хондан. 2. *маҷ.* шеъри аз ду мисраъ зиёд, асосан рубоӣ.

**БАЙТ** II *а.* بیت хона, хонаи иқоматӣ; **аҳли байт** аъзои оила, аҳли хонавода.

**БАЙТ** III *англ.* بیت *итт.* воҳиди маълуми компютерӣ.

**БАЙТАЛ** *т.* بیتل аспи мода, модиён.

**БАЙТБАНДӢ** بیت بندی мисраъбандӣ.

**БАЙТБАРАК** بیت‌برک бозиест, ки яке аз ҳарифон як байтро аз ёд мегӯяд, ҳарифи дигар бояд дар ҷавоб байтро аз ёд хонад, ки аввали он бо ҳарфи охирини байти гуфтаи ҳариф сар шавад.

**БАЙТБАРАКБОЗӢ** بیت‌برک‌بازی *ниг.* **байтбарак**.

**БАЙТОР** *а.* بیطار табиби ҳайвонот, домпизишк.

**БАЙТОРӢ** بیطاری амали табиби ҳайвонот, домпизишкӣ.

**БАЙТУЛАДВИЯ** *а.* بیت‌الادویه дорухона, ҷои давоҳо.

**БАЙТУЛАМАЛ** *а.* بیت‌العمل хонаи истеҳсоли чизе, коргоҳ, корхона.

**БАЙТУЛАРӮС** *а.* بیت‌العروس хонаи арӯс.

**БАЙТУЛАСНОМ** *а.* بیت‌الاصنام буткада, санамхона, бутхона.

**БАЙТУЛАҲЗОН** *а.* بیت‌الاحزان *кит.* 1. хонаи ҳузн, хонаи андӯҳ, ғамхона; гӯшаи ҷудоӣ ва фироқ. 2. *киноя аз* хонаи Яъқуб мебошад, ки вақти ҷудоӣ аз писараш Юсуф он ҷо азо мегирифтааст.

**БАЙТУЛҒАЗАЛ** *а.* بیت‌الغزل беҳтарин байти ғазал.

**БАЙТУЛКАЪБА** *а.* بیت‌الکعبه хонаи Каъба.

**БАЙТУЛҚАСИДА** *а.* بیت‌القصیده 1. байте дар як қасида, ки аз байтҳои дигар зеботару дилпазиртар бошад; байти баргузидаи қасида; шоҳбайт. 2. байте дар қасида, ки мазмуни он пештар ба зеҳни шоир омада ва шакли шеърӣ гирифта ва байтҳои боқимонда бар пояи он гузошта шуда бошанд.

**БАЙТУЛЛАҲМ** *а.* بیت‌اللحم номи маҳалле дар наздикии Байтулмуқаддас, ки Исо аз Марям дар ҳамин ҷо зоида шудааст.

**БАЙТУЛЛОҲ** *а.* بیت‌الله *ниг.* **байтулҳарам**.

**БАЙТУЛМАЪМУР** *а.* بیت‌المعمور байти маъмур, ибодатхонае дар ҷои Каъба то тӯфони Нӯҳ, ки баъд гӯё дар осмони чорум дар муқобили Каъба қарор гирифта бошад.

**БАЙТУЛМОЛ** *а.* بیت‌المال *кит.* хазинаи давлатӣ дар кишварҳои исломӣ барои нигоҳ доштани пул ва мол.

**БАЙТУЛМУЛК** *а.* بیت‌الملک *кин. аз* қасри шоҳ, қасри волӣ.

**БАЙТУЛНАҲЛ** *а.* بيت‌النحل хонаи занбӯри асал.

**БАЙТУЛХАЛО** *а.* بيت‌الخلا *кит.* обхона, мистароҳ, ҳоҷатхона.

**БАЙТУЛҲАЗАН** بيت‌الحزن *ниг.* **байтулаҳзон**.

**БАЙТУЛҲАРАМ//БАЙТУЛҲАРОМ** *а.* بيت‌الحرم//بيت‌الحرام хонаи Каъба дар Макка.

**БАЙТУЛҶУНУН** *а.* بيت‌الجنون девонахона, хонаи ҷинниён, бошишгоҳи девонагон.

**БАЙТУЛЭҲЗОН** *а.* بيت‌الاحزان *ниг.* **байтулаҳзон**.

**БАЙТУССАМАД** *а.* بيت‌الصمد хонаи Худо, ибодатгоҳ.

**БАЙТУССАНАМ** *а.* بيت‌الصنم бутхона, буткада, санамхона, нигорхона.

**БАЙТУШШАРАФ** *а.* بيت‌الشرف *кит.* 1. хонаи нек, хонаи бошарофат. 2. *нуҷ.* бурҷе, ки ба он дохил шудани ситораи муайяне аз ҳафт ситораи сайёр нек ва бошарофат шумурда мешавад, бурҷи ҳамал, ки шарафи хуршед дар он аст.

**БАЙТХОНӢ** بيت‌خوانى шеърхонӣ, сурудхонӣ.

**БАЙЪ** *а.* بيع созиш ва мувофиқат оид ба байъ (*дар харидуфурӯш*), савдои пазондашуда; **байъи шаръӣ** савдое, ки дар ҳузури намояндаи шариат ба иҷро мерасид; **байъ кардан** а) дар бораи байъ ё кироями чизе ба як қарор омадан; б) фурӯхтан.

**БАЙЪАТ** *а.* بيعت *кит.* муоҳида, аҳду паймон, муоҳидаи дӯстӣ, паймон бастан барои фармонбардорӣ ва итоат аз касе, ки одатан бо даст додан анҷом мееўтааст; пешвоӣ ё роҳбарии касеро пазируфтан.

**БАЙЪАТӢ** بيعتى *марбут ба* **байъат**; бахшидашуда ҳангоми байъат.

**БАЙЪАТНОМА** بيعت‌نامه навиштаи дорои байъат, аҳднома, ки асосан ба подшоҳон ва амирон байъат мекарданд.

**БАЙЪНОМА** بيع‌نامه санади харидуфурӯш.

**БАЙЪОНА** بيعانه як миқдор пуле, ки вақти муомила пешакӣ ба соҳиби мол медиҳанд, пешбаҳо, пешпардохт.

**БАЙЪПУЛӢ** بيع‌پولى *ниг.* **байъона**.

**БАК** I *фр.* بک зарфест барои нигоҳ доштани сӯзишвории моеъ дар мошин, ҳавопаймо ва дигар воситаҳои техникӣ.

**БАК** II بک *мус.* яке аз зарбҳои мусиқӣ.

**БАКАБУМ** بکه‌بم *мус. калимаи тақлиди овозӣ*, ки аз садои доира ва нақора гирифта шудааст.

**БАКАВУЛ//БАКОВУЛ** *т.-м.* بکول//بکاول *таър.* 1. маъмури сариштадории лашкар, аз ҷумла пардохти музди сипоҳиён. 2. маъмури таҳияи хӯрду хӯрок барои шоҳон ва амирон, сардори ошпазҳо, калони ошпазҳо; **ба оши тайёр бакавул** (*мақ.*) муфтхӯр ва тайёрхӯр.

**БАКАВУЛӢ** بکولى амали бакавул, касбу кори бакавул, шуғли бакавул.

**БАКАЛАВР** *лот.* بکلور зинаи аввали таҳсилоти олӣ пеш аз магистр.

**БАКОРА** بکاره **:бакораву бекора** даркору нодаркор, лозиму нолозим.

**БАКОРАТ** *а.* بکارت 1. бикр будан, духтар будан, духтарӣ, дӯшиза. 2. пардаи бакорат. 3. *маҷ.* тозаю покизагӣ.

**БАКТАР** بکتر *ниг.* **багтар**.

**БАКТЕРИОЛОГИЯ** *ю.* بکترآلاگيه илм дар бораи бактерияҳо, микробшиносӣ, ангалшиносӣ.

**БАКТЕРИОЛОГӢ** بکترآلاگى *мансуб ба* **бактерия**; **ҷанги бактериологӣ** ҷанге, ки дар он микробҳои гуногунро дар шакли бомба *ва г.* ҳамчун воситаи қатли ом истифода мебаранд, ҷанги микробӣ.

**БАКТЕРИЯ** *ю.* بکتريه мавҷудоти хурдтарини ба назар нонамоён, ки дар зери заррабин дида мешавад, микроб, ангал.

**БАКТЕРИЯШИНОСӢ** بکتريه‌شناسى соҳаи илм дар бораи бактерияҳо, микробшиносӣ, ангалшиносӣ.

**БАКУЛЛӢ** بکلّى тамоман, батамом, ба таври куллӣ.

**БАҚАДР** به‌قدر қадрнок, қиматнок, арзишманд, боэҳтиром, бақимат.

**БАҚ(Қ)АМ** *а.* بقم 1. дарахтест чӯбаш сурхранг, ки аз пӯсти он ранги сурх тайёр мекунанд, дарахти зардранги сурх. 2. *маҷ.* сурх.

**БАҚАР** *а.* بقر *кит.* гов; **соли бақар** соли дуюми силсилаи солшумории дувоздаҳгона бо номи ҳайвонот, соли гов.

**БАҚАРРОС** بقراس *калимаи тақлиди овози* чӯшиши сахти об ва дигар моеот, балаққос.

**БАҚИМАТ** بەقیمت пурбаҳо, қиматнок, қиматбаҳо.

**БАҚИЯ** *а.* بقیه 1. монда, бозмонда; боқимонда, мобақӣ; **бақияи пул** зиёдатии пул, пули боқимонда баъди хариди чизе; **бақияи умр** қисми боқимондаи умр. 2. думбола, идома.

**БАҚИЯПУЛӢ** بقیەپولی *ниг.* **бақия (-и пул)**.

**БАҚҚОЛ** *а.* بقّال дӯкондори озуқафурӯш, фурӯшандаи озуқа (*аз қабили* орд, сабзавот, равған биринҷ *ва г.*).

**БАҚҚОЛӢ** بقّالی 1. *мансуб ба* **баққол**; амали баққол, кору касби баққол. 2. дӯкони озуқафурӯшӣ, макони фурӯши хӯрокворӣ.

**БАҚЛ** *а.* بقل *кит.* нӯшгиёҳ, номи умумии гиёҳҳои хӯрокӣ (*ҳамчун пудина, тарра*); кабудӣ, сабзавот.

**БАҚО** *а.* بقاء 1. боқӣ будан, абадият, ҷовидон; мондагор будан, бардавомӣ; **бақои умр** бардавомии умр, безаволии умр, дарозумрӣ; **бақои ҳаёт** дарозумрӣ. 2. *маҷ.* пойдорӣ, устуворӣ, ҳастӣ, пояндагӣ. 3. *физ.* собит мондани миқдор ва каммияти физикӣ, монанди нерӯ ё вазн ҳангоми ба вуқӯъ омадани тағйироти физикӣ ё химиявӣ барои энергия: **бақои ҷирм, қонуни бақо**.

**БАҚОЁ** بقایا *кит.* 1. боқимондаҳо, чизҳои боқимонда. 2. бозмондагон, ҷузъҳои боқимондаи чизе. 3. асарҳо ва нишонаҳои барҷомонда.

**БАҚУВВАТ** بقوّت 1. *ниг.* **боқувват**. 2. *маҷ.* сахт, маҳкам; доштнок: **матои ғафси бақувват**.

**БАҚУВВАТӢ** بقوّتی *ниг.* **боқувватӣ**.

**БАҚУРБ** بقرب қурбнок, қиматнок, арзишнок; дорои қадру қимати зиёд.

**БАЛ** بل *шакли кӯтоҳшудаи* **балки**.

**БАЛАД** I *а.* بلد 1. шинос бо чизе; воқиф, огоҳ; роҳнамо; **балад будан** *ба чизе* шинос будан бо чизе, огоҳӣ доштан аз (сирру асрори) чизе.

**БАЛАД** II *а.* بلد *ниг.* **балда**.

**БАЛАДӢ** بلدی 1. *марбут ба* **балад** ва **балда**; шаҳрӣ. 2. балад будан, ошно будан, донистан.

**БАЛАЗЗАТ** بلذّت *ниг.* **болаззат**.

**БАЛАҚ-БАЛАҚ** بلقبلق *калимаи тақлиди овоз*, ки садои ҷӯшидани чизи моеъро ифода мекунад.

**БАЛАҚҚАС//БАЛАҚҚОС** بلقّس//بلقّاس *калимаи тақлиди овози* сахт ҷӯшидани чизҳои обакӣ.

**БАЛАҚҚОСЗАНОН** بلقّاسزنان *феъли ҳол* аз **балаққос задан**; дар ҳолати балаққос зада ҷӯшидан.

**БАЛАНД** بلند 1. афрошта, боло; *муқоб.* **паст: девори баланд, кӯҳи баланд**. 2. дароз, навча, *муқоб.* **кӯтоҳ**: **қади баланд**. 3. бисёр, зиёд, афзун: **иқтидори баланд**. 4. тез, гузаро, шунаво (*оид ба* садо, ханда): **баланд-баланд хондан**. 5. бисёр сахт, бошиддат: **оташи баланд**, **таби баланд**. 6. ғализ, пурранг (*нисбат ба ранг*): **кабуди баланд, сурхи баланд**. 7. *маҷ.* хеле хуб, хориқулода, олӣ: **маҳорати баланд, мазмуни баланд, сухани баланд, табъи баланд, истеъдоди баланд; нархи баланд** қимати гарон; **тамокуи баланд** тамокуи тунду таъсирнок; **баланд бардоштан** а) боло кардан (*мас., дастро*); б) зиёд намудан, афзун намудан, бисёр кардан (*мас., ҳосил ва ё иқтидорро*); **баланд гардидан // баланд гаштан** *ниг.* **баланд шудан**; **баланд гирифтан** а) якбора бо садои баланд шурӯъ кардан (*мас., дар сурудхонӣ, ки одатан оҳиста-оҳиста ба авҷ расонида мешавад*); б) худро афзал донистан, худро беҳтар шумурдан; **баланд кардан (намудан)** а) боло кардан, бардоштан: **сар баланд кардан**; б) равшан кардан, пурқувват кардан (-и чароғ, оташ *ва г.*); в) сохтан, барпо намудан; **баланд** шудан а) боло баромадан; зоҳир шудан, намудор гаштан; б) боло шудан, бардошта шудан; в) зиёд шудан, афзудан (*мас., обрӯ, шӯҳрат, рутба ва г.*); г) қомат рост кардан, қад афрохтан; ғ) баромадан, шунида шудан, ба гӯш расидан (-и овоз); ◊ **гапи баланду паст** (ё **пасту баланд) задан** дурушту дағал гап задан, сухани бемаъниву беҳуда гуфтан, дурушт муомила кардан; **нархи** *чизеро* **баланд кардан** қимати чизеро гарон кардан, баҳои чизеро зиёд кардан; **овоз баланд кардан** дод задан, фарёд баровардан.

**БАЛАНДАХТАР** بلنداختر 1. толеъбаланд, некбахт. 2. тавоно, нерӯманд, муқтадир.

**БАЛАНДАХТАРӢ** بلنداختری некбахтӣ, хушбахтӣ, саодат.

**БАЛАНДБОЛО** **بلندبالا** *ниг.* **болобаланд**.

**БАЛАНДВОЛТ** **بلندوالت** дорои волти зиёд: **хати барқи баландволт**.

**БАЛАНДГӮ** **بلندگو** 1. василае, ки шиддати садоро тақвият медиҳад. 2. василае, ки ишораи барқро ба садо табдил медиҳад. 3. василаи расондани паём ё таблиғи чизе; карнаи радио.

**БАЛАНДГӮӢ** **بلندگویی** *мач.* даъвоҳои беҷо ва лофу газоф задан.

**БАЛАНДГӮЯК** **بلندگویک** *ниг.* **баландгӯ**.

**БАЛАНДҒОЯ** **بلندغایه** дорои ғояи баланд, аз ҷиҳати ғоявӣ дар дараҷаи ниҳоӣ.

**БАЛАНДДЕВОР** **بلنددیوار** дорои девори баланд (*мас., ҳавлӣ, сарой, қалъа*).

**БАЛАНДИЁР** **بلندعیار** *кит.* дорои иёри баланд, комилиёр, холис.

**БАЛАНДИҚБОЛ** **بلنداقبال** толеъбаланд, некбахт, хушбахт.

**БАЛАНДИҚБОЛӢ** **بلنداقبالی** толеъбаландӣ, некбахтӣ, хушбахтӣ.

**БАЛАНДИН** **بلندین** болодарӣ, чӯби болоии дари хона, чорчӯби дар.

**БАЛАНДИРОДА** **بلنداراده** бо иродаи мустаҳкам, дорои иродаи матин.

**БАЛАНДИСАНҶ** **بلندی‌سنج** *сохт.* олати заминсанҷӣ барои муайян кардани андозаи баландӣ.

**БАЛАНДИХТИСОС** **بلنداختصاص** дорои ихтисоси баланд, донандаи хуби касбу кор.

**БАЛАНДӢ** **بلندی** 1. ҷои баланд, тепа; *муқоб.* **пастӣ**; **пастию баландӣ** а) шебу фароз; ноҳамворӣ; б) *киноя аз* неку бад; мушкилот (- и рӯзгор). 2. боло. 3. дарозӣ ба амуд, иртифоъ; қад; *муқоб.* **кӯтоҳӣ**; **баландӣ доштан** баланд будан, дорои иртифоъ будан; **баландӣ ёфтан** баланд шудан; рост шудан. 4. қулла; авҷ. 5. баланд будан, боло будан, олӣ (дараҷа) будан; бузургӣ, азамат. 6. *мач.* шиддат; афзунӣ, зиёдӣ; **толеи** *касе* **баландӣ кардан** бахти касе тофтан.

**БАЛАНДКӮҲ** **بلندکوه** 1. кӯҳи баланд. 2. воқеъ дар байни кӯҳҳои баланд: **деҳаи баландкӯҳ**.

**БАЛАНДҚАД** **بلندقد** *ниг.* **қадбаланд**.

**БАЛАНДҚОМАТ** **بلندقامت** *ниг.* **қоматбаланд**.

**БАЛАНДМАЗМУН** **بلندمضمون** дорои мазмуни баланд, пурмазмун.

**БАЛАНДМАҚОМ** **بلندمقام** *ниг.* **баландмартаба**.

**БАЛАНДМАРТАБА** **بلندمرتبه** дорои мақом ва дараҷаи баланд; воломақом, олимақом; олиқадр, баландпоя.

**БАЛАНДМАРТАБАГӢ** **بلندمرتبگی** баландпоя будан, баландмартаба будан, воломақомӣ.

**БАЛАНДМАҲАК** **بلندمهک** *ниг.* **баландиёр**.

**БАЛАНДМАҲСУЛ** **بلندمحصول** он чи маҳсули зиёд медиҳад, сермаҳсул.

**БАЛАНДМАЪРИФАТ** **بلندمعرفت** соҳиби маърифати баланд; фозилу доно.

**БАЛАНДМАЪРИФАТӢ** **بلندمعرفتی** баландмаърифат будан; доноӣ, фозилӣ.

**БАЛАНДНАЗАР** **بلندنظر** он ки ба чизҳои майдачӯйда ва назарногир аҳамият намедиҳад, баландҳиммат.

**БАЛАНДНАЗАРӢ** **بلندنظری** баландназар будан.

**БАЛАНДНОМ** **بلندنام** баландовоза, машҳур, некном.

**БАЛАНДОБРӮЙ** **بلندآبروی** соҳиби обрӯю эътибори баланд.

**БАЛАНДОВОЗ** **بلندآواز** садои баланд дошта.

**БАЛАНДОВОЗА** **بلندآوازه** овозадор, машҳур, шӯҳратманд, номдор, маъруф.

**БАЛАНДОҲАНГ** **بلندآهنگ** *ниг.* **баланд овоз**.

**БАЛАНДОШЁНА** **بلندآشیانه** дорои ошёнаи бисёр, чандтабақа.

**БАЛАНДПАРВОЗ** **بلندپرواز** 1. боло ва дур парвозкунанда: **парандаи баландпарвоз**. 2. *мач.* гӯяндаи фикрҳои баланд дар шеър.

**БАЛАНДПАРВОЗӢ** **بلندپروازی** баландпарвоз будан, парвози баланд доштан.

**БАЛАНДПОЯ** **بلندپایه** 1. дорои пояҳои дароз: **мизи баландпоя**. 2. *ниг.* **баландмартаба**.

**БАЛАНДПОЯГӢ** **بلندپایگی** 1. баландпоя будан, пояҳои дароз доштан. 2. *ниг.* **баландмартабагӣ**.

**БАЛАНДРУТБА** بلندرطبه дорои рутбаву мартабаи калон, олимақом: **афсари баландрутба**.

**БАЛАНДСАДО** بلندصدا *ниг.* **баландовоз**.

**БАЛАНДСИФАТ** بلندصفت дорои сифат ва навъи баланд, аълосифат.

**БАЛАНДСИФАТӢ** بلندصفتی баландсифат будан; аълосифатӣ.

**БАЛАНДТАБЪ** بلندطبع соҳиби табъи баланд, соҳибзавқ; шоири хушсалиқа.

**БАЛАНДТОЛЕЪ** بلندطالع некбахт, бахташ омадкарда.

**БАЛАНДФИШОР** بلندفشار дорои қувваи муқовимат ба фишори зиёд, тобовар ба фишори калон: **қубурҳои баландфишор**.

**БАЛАНДҲАВО** بلندهوا 1. *ниг.* **ҳавобаланд**. 2. ҳавобаландона, мағрурона.

**БАЛАНДҲАРОРАТ** بلندحرارت дорои ҳарорати баланд, гарм, тафсон.

**БАЛАНДҲИММАТ** بلندهمّت *ниг.* **ҳимматбаланд**.

**БАЛАНДҲИММАТӢ** بلندهمّتی *ниг.* **ҳимматбаландӣ**.

**БАЛАНДҲОСИЛ** بلندحاصل кишт ё замине, ки ҳосили зиёд медиҳад.

**БАЛАНДШАВАНДА** بلندشونده *сифати феълии замони ҳозира аз* **баланд шудан**; болобароянда, болошаванда.

**БАЛАНДШИДДАТ** بلندشدّت дорои шиддати зиёд; *муқ.* **баландволт**: **хати баландшиддати қувваи барқ**.

**БАЛАНС** *фр.* بلنس *ҳисобд., ниг.* **тавозун**.

**БАЛАСОН** *ю.* بلسان 1. дарахтест хордор, ки асосан дар Арабистон ва Ҳабашистон мерӯяд ва бо теғ задан аз он самғе (моддаи часпанда) давоӣ мебарояд. 2. самғи муаттаре, ки аз чанд гиёҳ, аз ҷумла аз самғи баласон ба даст меояд.

**БАЛВО** *а.* بلوا ғавғо, ошӯб, шӯриш, исён (*бо қасди табаддулоти давлатӣ*).

**БАЛВОАНГЕЗ** بلواانگیز *ниг.* **балвогар**.

**БАЛВОГАР** بلواگر ошӯбандоз; шӯришгар.

**БАЛВОГАРӢ** بلواگری балво хезондан, ошӯбгарӣ, исёнгарӣ.

**БАЛВОГАРОНА** بلواگرانه 1. исёнкорона; ошӯбгарона: **балвогарона гап задан**. 2. дорои хусусияти ба ошӯбу исён даъваткунанда: **шиори балвогарона, суханони балвогарона**.

**БАЛҒАМ** *а.* بلغم мояи ғализе, ки бо сулфа аз гулӯ (-и бемор) ҷудо мешавад: **балғам партофтан**.

**БАЛҒАМИМИЗОҶ** بلغمی‌مزاج дорои табиати балғамӣ.

**БАЛҒАМӢ** بلغمی 1. беморе, ки аз гулӯяш бо сулфа балғам мебарояд. 2. ранги сабзи паст, сабзчаранг: **пиёлаи балғамӣ**.

**БАЛҒАМОВАР** بلغم‌آور бавуҷудоварандаи балғам, боиси балғампартоӣ шудан: **доруи балғамовар**.

**БАЛҒАМПАРТОӢ** بلغم‌پرتایی *исми амал аз* **балғам партофтан**.

**БАЛҒУР** بلغور донаи кӯбидашуда ва шикастаи ғалладона, монанди гандум ва ҷав, рез.

**БАЛҒУРӢ** بلغوری *мансуб ба* **балғур**; таҳияшуда аз балғур.

**БАЛДА** *а.* بلده *кит.* маҳалли аҳолинишин; шаҳр.

**БАЛДОҚ** بلداق ҳалқаи доирашакле, ки занон барои зебу зинат ба бинӣ мекардаанд; гӯшвораи доирашакл.

**БАЛЕ** *а.* بلی 1. *ҳиссачаи тасдиқӣ* оре, ҳа, ҳо; **бале гуфтан** тасдиқ кардан; розӣ шудан. 2. *нидо* офарин, аҳсан; **бале-бале гуфтан** ба тасдиқи сухани касе «ҳа-ҳа» гуфтан.

**БАЛЕГӮ(Й)** بلی‌گو(ی) 1. *маҷ.* хушомадгӯ, лаббайкгӯ, чоплус. 2. *кҳн.* ёридиҳандаи маддоҳон – хонандагони қиссаҳои ривоятӣ, ки дар вақти қиссахонӣ бо нидои худ диққати сомеонро ба тарафи қиссахон ҷалб менамуданд.

**БАЛЕГӮӢ** بلی‌گویی 1. *исми амал аз* **бале гуфтан**; тасдиқ кардан; изҳори ризомандӣ. 2. *маҷ.* хушомадгӯӣ, лаббайгӯӣ, чоплусӣ.

**БАЛЕҒ** *а.* بلیغ *ниг.* **балиғ**.

**БАЛЕТ** *фр.* بلیت 1. як навъи санъати рақс. 2. як намуди намоишҳои саҳнавӣ иборат аз рақс ва имову ишорат таҳти оҳанги мусиқӣ.

**БАЛЕТМЕЙСТЕР** *олм.* بلیت‌میستر басаҳнагузорандаи рақсҳои балет.

**БАЛИҒ//БАЛЕҒ** *а.* بليغ 1. расо, комил; фасеҳ, зебо (*сифати сухан*). 2. суханвар, забонвар, зебогуфтор.

**БАЛИД** *а.* بليد *кит.* кундфаҳм, кундзеҳн.

**БАЛИҚ** *т.* بليق моҳӣ; гӯшти шӯр ва андак хушк кардаи тахтапушти моҳиҳои сурх.

**БАЛИЛА** *ю.-а.* بليله 1. меваи зардранг ва тухмшаклу дарозрӯя, ки донаи он хусусияти доругӣ дорад ва дар дорусозӣ истифода мешавад. 2. гиёҳи ин мева, ки дарахтчаест аз хонаводаи бодоми ҳиндӣ.

**БАЛИСОН** *ю.-а.* بليسان *ниг.* баласон.

**БАЛИЯ(Т)** *а.* بليه//بليت 1. *кит., ниг.* **бало**. 2. мусибат, бадбахтӣ, фақирӣ, мӯҳтоҷӣ.

**БАЛК** بلک *шакли кӯтоҳшудаи* **балки**.

**БАЛКАН** بلكن *кҳн.* 1. сари девор. 2. *ниг.* **манҷаниқ**.

**БАЛКИ** بلكه 1. *ҷузъи пасини пайвандаки ҷуфти хилофӣ:* **на танҳо…, балки; на фақат…, балки**. 2. *ҳиссачаи таъкидӣ* ҳатто. 3. баръакс.

**БАЛЛ** *фр.* بلّ 1. воҳиди ченаки дараҷа ё шиддати ҳодисаҳо (*аз қабили бод, зилзила*). 2. баҳое, ки ба дараҷаи дониши талабагон дар мактабҳо ва ба маҳорати варзишгарон дар мусобиқаҳо дода мешавад, хол.

**БАЛЛАДА** *фр.* بلّده *адш.* яке аз намудҳои назми лирикию ҳамосавист, ки аз шеъри начандон калони сюжетнок иборат буда, дар он лаҳзаи қаҳрамонӣ *ва г.* тасвир меёбад, қисса.

**БАЛЛИСТИКА** *ю.* بلّيستيكه *ҳ.* илм дар бораи қонунияти парвози тиру мушакҳо.

**БАЛЛИСТИКӢ** بليستيكى **:мушаки баллистикӣ** мушаки худпар бо хати сайри ҷисми озодҳаракаткунанда.

**БАЛЛОН** *фр.* بلان 1. зарфи шишагӣ ё филизӣ барои кашондан ва нигоҳ доштани чизҳои моеъ ва газ. 2. чархи резинӣ, ки ба дарунаш ҳаво пур карда мешавад.

**БАЛО** *а.* بلا 1. офат, фалокат, бадбахтӣ; **балои ногаҳонӣ // балои осмонӣ** офати табиӣ (*аз қабили* тӯфон, жола, сел, раъду барқ); **балои азим** а) офати ниҳоят калон; б) *маҷ.* ниҳоят шайтону маккор; **балову қазо барин** мисли офати ногаҳонӣ ва банохост дучоршаванда; **ба балои бад гирифтор шудан** дучори мусибат гардидан, гирифтори бадбахтӣ шудан. 2. сахтӣ, машаққат, азоб. 3. осеб, зарар, зиён; **бало задан** а) осеб расидан, зарар дидан; дучори нохушӣ шудан; б) *маҷ.* расво ва бемаза шудани коре; **ҳеҷ бало карда натавонистан** ягон зарар расонида натавонистан. 4. *маҷ.* дарди сар, ташвиши сарзиёд: **ин корро кунӣ ҳам, як бало, накунӣ ҳам, як бало**. 5. *маҷ.* маккор, шайтон, айёр; шахси шуми ба ҳар кирдор қодир ва рӯйнагардонанда аз ҳеҷ чиз; **баду бало** одами ҳилагару айёр, ки аз ҳар гуна душворӣ ба осонӣ мебарояд; **балову бадтар // балою батар** а) офату бадбахтӣ; азобу машаққат; б) *киноя аз* ҳар гуна чизҳои даркору нодаркор, лашу луш, чизҳои гуногун; **ба бало мондан** а) дучори мусибат шудан, гирифтори бадбахтӣ шудан; б) *маҷ.* ба худ дарди сар харидан, дар натиҷаи ягон амали худ ба ташвиш мондан; **чӣ бало** а) *ҳиссачаи таркибии ифодакунандаи ҳайрат ва тааҷҷуб* магар?; б) чӣ гап?, чӣ воқеа?; **боз чӣ балои дигар** ҳар навъ корҳои дигар; **балои ҷон шудан (гардидан)** боиси ташвиш ва нороҳатӣ шудан, захмати сарзиёдӣ шудан; **аз бало ҳазар** (*мақ.*) аз бад дур будан беҳтар аст, бо бадӣ кордор нашудан хубтар аст; **бало ба пасаш** ҳар фалокате, ки бошад, ба худаш шавад (*дар мавриди кордор нашудан, ба аҳволи худ вогузоштани касе, чизе гуфта мешавад*); **балоят (балояш) занад; балоятро (балота) гирам** тасаддуқат шавам, қурбонат гардам (*одатан дар мавриди навозиш гуфта мешавад*); **дили одаткарда – балои ҷон** (*мақ.*) тарки одат амри муҳол.

**БАЛОАНГЕЗ** بلاانگيز 1. офатовар; зарару хисороти бисёр оваранда. 2. шӯрангез, фитнаовар.

**БАЛОГАРДОН** بلاگردان 1. он чи ё он ки балоро аз кас дур мекунад; муҳофизаткунанда аз балову офат. 2. *д.* лақаби Баҳоваддини Нақшбанд, ки аҳли дину тариқат гӯё барои дур кардани бало ва офат ба рӯҳи ӯ назру садақа мекунанд.

**БАЛОҒ** *а.* بلاغ *кит.* 1. кифоят, басандагӣ; камол. 2. расонидан (*ба чизе, ба дараҷае*).

**БАЛОҒАТ** *а.* بلاغت 1. расидагӣ, пухтагӣ, камолот, булуғ; **балоғати ақлӣ** камолоти ақлӣ; **синни балоғат // ҳадди балоғат** синну сол, ки

баробари пурра шудани он ҳар як шахс шаҳрванди комилҳуқуқ ва камолёфта шинохта мешавад; **ба балоғат расидан** пурра шудани синну соли шахси ҷавон; ба ҳадди булуғ расидан, камол ёфтан. 2. ҳадди камолот дар суханварӣ.

**БАЛОҒӢ** بلاغی *марбут ба* **балоғат: улуми балоғӣ**.

**БАЛОДАТ** *а.* بلادت *кит.* кундзеҳнӣ, кундфаҳмӣ.

**БАЛОДИДА** بلادیده он ки ба бало дучор шудааст.

**БАЛОЗАДА** بلازده 1. бадбахт, берӯзӣ (*ҳамчун дашном ва таҳқир гуфта мешавад*). 2. бекора, корношоям.

**БАЛОЗАДАГӢ** بلازدگی дучор шудан ба балову мусибат, мусибатзадагӣ.

**БАЛОКАШ** بلاکش *кит.* гирифтори бадбахтӣ ва мусибат; мубтало ба сахтӣ ва машаққат; бадбахт, бечора.

**БАЛОКАШӢ** بلاکشی таҳаммули ҳар балову ранҷ, тоқат кардан ба ҳар балову бадбахтӣ.

**БАЛОЛАК** بلالک *ниг.* **балорак**.

**БАЛОН** *фр.* بلان *ниг.* **баллон**.

**БАЛООВАР** بلاآور *ниг.* **балоангез**.

**БАЛОРАК** *ҳ.* بلارک *кҳн.* 1. шамшери ҳиндӣ, ки аз пӯлоди асл сохта мешавад. 2. ҷавҳари пӯлод. 3. фӯлоди ҷавҳардор.

**БАЛОРАСИДА** بلارسیده *ниг.* **балозада**.

**БАЛОРАҶ** بلارج *кит., ниг.* **лаклак**.

**БАЛОХЕЗ** بلاخیز маконе (ҷое), ки аз он мусибату бало бихезад.

**БАЛОХӮР** بلاخور 1. он ки аз ҳисоби дастранҷи дигарон рӯз мегузаронад, муфтхӯр. 2. *таър.* сардори дастаи duздони майда. 3. *таър.* шахсе, ки аввали таоми ашрофро чашида медид; **балохӯрони бозор** *киноя аз* қаллобон, ҳаннотон ва савдогарон; **балохӯрони қишлоқ** *таър.* калонҳои деҳа (*арбоб ва г.*), ки одатан аз ҳисоби дигарон рӯз мегузарониданд; **нафси балохӯр** нафсе, ки ба чизи андак қонеъ намешавад, нафси бад.

**БАЛОХӮРДА** بلاخورده ба ранҷу бало гирифторшуда.

**БАЛОҲАТ** *а.* بلاهت *кит.* 1. аблаҳӣ, нодонӣ, бефаҳмӣ, гӯлӣ. 2. содадилӣ.

**БАЛОЧА** بلاچه *шакли тасғири* **бало** (*одатан дар вақти навозиш ба кӯдак гуфта мешавад*), шӯх, шайтон.

**БАЛОҶ** بلاج *кҳн.* бӯрё, ҳасир.

**БАЛОҶӮ(Й)** بلاجو(ی) 1. ҷӯяндаи бадбахтӣ ва мусибат. 2. *маҷ.* пархошҷӯй, ҷангҷӯй.

**БАЛОЯ** بلایه *кит.* қаҳба, руспӣ, фоҳиша, сабукпо.

**БАЛУТ** بلوت *ниг.* **булут**.

**БАЛУҶ** بلوج номи халқе, ки як қисми аҳолии Эрон ва Покистонро ташкил мекунад.

**БАЛУҶӢ** بلوجی 1. *мансуб ба* **балуҷҳо**: **забони балуҷӣ**. 2. сокини Балуҷистон; аҳли Балуҷистон.

**БАЛХӢ** بلخی *мансуб ба* **Балх** (шаҳрест дар шимоли Афғонистони имрӯза); **тути балхӣ** як навъи беҳтарини тут.

**БАЛЧИҚ** بلچیق *гуфт.* лойқа, ваҳал, лаҷан, лойи часпаки тунук.

**БАЛЪ** *а.* بلع балъидан, фурӯ бурдан, нахоида қурт кардан.

**БАЛЪИДАН** بلعیدن *кит.* фурӯ бурдан (*ба гулӯ*).

**БАМ** بم садои дурушт ва ғафс; овози баланд ва ғафси асбоби мусиқӣ; *муқоб.* **зер**.

**БАМАВРИД** بمورد он чи дар мавқеаш, яъне дар вақти матлуб иҷро мешавад; айни муддао.

**БАМАЗА** بمزه *ниг.* **бомаза**.

**БАМАЗАХӮРАК** بمزه‌خورک зуккахӯр.

**БАМАЪНӢ** بمعنی 1. маънидор, пурмазмун; оқилона: **суханони бамаънӣ**. 2. баақл, ба одоб, ботамкин.

**БАМБУК** *фр.* بمبوک як навъ растании наймонанди минтақаи ҳорра, хайзурон, найи ҳиндӣ.

**БАМӢ** بمی вазъ ва ҳолати бам будан, муқобили зерии садо.

**БАМУЛОҲИЗА** به‌ملاحظه *ниг.* **боандеша**.

**БАМУЛОҲИЗАГӢ** به‌ملاحظگی *ниг.* **боандешагӣ**.

**БАНАВОРГИРӢ** **بەنوار گیری** *исми амал аз* **ба навор гирифтан** (*мас., филмро*).

**БАНАҚШАГИРӢ** **بنقشه‌گیری** *исми амал аз* **ба нақша гирифтан**; ба нақша дохил кардани коре ё ҷое.

**БАНАН** *исп.* **بنن** *бот.* як навъ растании минтақаи гармсер, ки меваи лазиз дорад, мавз.

**БАНАФШ** **بنفش** *ниг.* **бунафш**.

**БАНГ** **بنگ** 1. гиёҳи яксолаест, ки барои ҳосил кардани нашъа ва равған дар баъзе кишварҳои гарм парвариш мекунанд. 2. моддаи сабзранги кайфовар, ки аз шираи банг ҳосил мешавад, нашъа, чарс; **банг кашидан // банг задан** банг истеъмол кардан; ◊ **банги девона** *бот.* як навъ гиёҳи заҳрнок ва бадбӯй, ки ҳамчун алафи бегона мерӯяд ва дар тиб аз он ҳамчун гиёҳи шифобахш истифода мебаранд.

**БАНГДОНА** **بنگدانه** 1. тухми банг, ки аз пӯсти он моддаи кайфовар тайёр мекунанд. 2. *ниг.* **банг**.

**БАНГИЁНА** **بنگیانه** бангивор, мисли бангӣ: **хаёлҳои бангиёна**.

**БАНГИХОНА** **بنگی‌خانه** маҳалле, ки бангиён барои кашидани банг ҷамъ мешуданд.

**БАНГӢ** **بنگی** он ки мубталои банг кашидан аст, мӯътоди банг.

**БАНГОЛӢ** **بنگالی** 1. *мансуб ба* вилояти қадимаи Бангола, ки ҳоло ҷумҳурии Бангладешро ташкил медиҳад. 2. сокини Бангола.

**банд** **بند** 1. *асоси замони ҳозира аз* **бастан.** 2. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънои* банданда (**девбанд, нақшбанд, чашмбанд…**) ва басташаванда ба ҷое (**гулӯбанд, камарбанд…**).

**БАНД** **بند** 1. риштае, ки барои ба ҳам пайвастани чизҳо ба кор меравад, канаб, ресмон *ва г.* 2. он чи пои бандӣ ва асирон, ё поҳои ҷонварони ваҳширо бо он мебананданд, занҷир, завлона *ва г.* 3. ҷои ба ҳам пайвастани устухонҳои бадан, мафсил, буғум; умуман ҷои пайваст шудани чизҳо: **банди най**. 4. гиреҳ, уқда. 5. қайд, дом; ҳабс, зиндон; **ба банд гирифтан** ҳабс кардан. 6. машғул, саргарм, андармон. 7. девор, монеа дар пеши ҷое, чизе. 8. садди пеши об, сарбанд, дарғот. 9. як миқдор алаф, ҳезум *ва г.,* ки ба ҳам баста шудааст, дарза: **як банд алаф, як банд ҳезум**. 10. қисме (порчае) аз шеър, суруд ва навиштае. 11. ҳар як фасл ва моддаҳои қонун ва аҳдномаҳо; **банди даст** ҷои байни панҷа ва соид; **банди по** буҷулаки по; **аз банди**… аз бехи…, аз таги…; **дар банди**… дар қайди…; гирифтори…; **банд будан** а) масдуд будан, баста будан (-и роҳ, равзан *ва г.*); б) саргарм будан, машғул ва андармон будан; **банд кардан** а) бастан, пайвастан, васл кардан; б) пеши роҳро гирифтан, масдуд кардан; танг кардани роҳе, дар роҳи чизе монеа ба вуҷуд овардан; в) иҳота кардан, печонида гирифтан; г) гирифтор намудан, мубтало кардан; ғ) *маҷ.* касеро дар баҳс ё бозие мағлуб кардан, мот кардан; **банд шудан** а) баста шудан, масдуд шудани роҳе; б) ба монеа дучор шуда, бозистодани чизе, дармондани чизе дар ҷое; в) андармон (саргарм) шудан, машғул шудан бо коре; г) *маҷ.* мот шудан, мағлуб шудан (*дар бозӣ*); **сармоя (маблағ ё пул)-ро банд кардан** сармоя гузоштан ба чизе, гузоштани маблаҒе барои чизе; **фикр (хаёл) банд будан** дар бораи чизе пайваста фикр кардан; *чизеро* **ба ҷое банд кардан** насб кардан, часпондан, гузоштан; гузарондан; **ҷоеро банд кардан** ишғол кардани ҷое, нишастан ба ҷое; ◊ **бору банд** чизу чораи рӯзгор, асбобҳои хона; **кӯчу банд** чизу чораи рӯзгор, ки барои кӯчидан баста шудааст, бору буна; **банди дили** *касе* **кушодан** шод шудан, хурсанд шудани касе; **дасти** *касе* **банд будан** ба коре сахт андармон будан, машғули коре будани касе; *касеро* **ба** *касе* **банд кардан** касеро хонадор кардан; **сари** *касе* **банд будан** номзад доштан (-и духтаре).

**БАНДА** **بنده** 1. ғулом, абд, зархарид. 2. *маҷ.* навкар, фармонбардор, хизматгор, чокар. 3. *маҷ.* побанд, дилдодаи чизе; **бандаи нафсу шикам** *маҷ.* баднафс, пурхӯр, шикампараст; **бандаи шаҳват** *маҷ.* шаҳватпараст; ишратпараст. 4. камина, ман (*аз рӯи хоксорӣ шахси гӯянда худро меномад*). 5. *д.* одам, инсон, ки мувофиқи ақидаи динӣ халқкарда ва ғуломи Худо ҳисоб меёбад; **бандаи хокӣ** инсон, одам; **бандаи Худо** а) абди Аллоҳ; б) *маҷ.* одами ҳақир, одами одӣ. 6. *гуфт.* қиморбозе, ки дар қимор бой дода, то адо кардани қарзи худ мисли асир мутеи ҳарифи худ шуда мемонад.

**БАНДАВОР** بنده‌وار монанди банда, ба мисли ғулом.

**БАНДАГӢ** بندگی 1. банда будан, ғуломӣ; асорат. 2. чокарӣ, навкарӣ, хизматгорӣ. 3. итоат ва фармонбардории бечунучаро (*мутобиқи ақидаи динӣ*); ◊ **бандагӣ кардан // бандагии худоро ба(р) ҷо овардан** мурдан, вафот кардан.

**БАНДАЗОДА** بنده‌زاده лақабе, ки волидон ҳангоми суҳбат кардан аз фарзанди худ барои ибрози фурӯтанӣ ном мебаранд, фарзанди ман.

**БАНДАК** I بندک ҳар чизи ресмонмонанди кӯтоҳак, ки бо он ду чиз ва ё ду тарафи як чизро ба ҳам мебанданд.

**БАНДАК** II بندک *грам.* воситаи грамматикӣ, ки алоқаи байни калимаҳоро ифода мекунад; **бандаки изофӣ** бандаки «и» (-йи), ки калимаи муайянкунандаро бо муайяншаванда мебандад; **бандакҳои хабарӣ** воситаҳои грамматикӣ, ки бо хабарҳои ҷумла омада, шахс ва шумораро ифода намуда, алоқаи байни хабарро бо мубтадо таъмин мекунанд.

**БАНДАКДОР** بندکدار ресмондор, дорои бандак: **пойафзоли бандакдор**.

**БАНДАКҶОНИШИН** بندکجانشین *грам.* ҷонишинҳои пайваста, ки бо исмҳо омада, соҳибият ва муносибатҳои мафъулиро ифода мекунанд: **китобам, китобат, китобаш; додамаш** ба ӯ додам; **хобондамаш** ӯро хобонидам.

**БАНДАНАВОЗ** بنده‌نواز 1. *кҳн.* сифати шахси ба ғуломону хизматгорон меҳрубон. 2. раҳмдил, меҳрубон.

**БАНДАНАВОЗӢ** بنده‌نوازی банданавоз будан; раҳмдилӣ, меҳрубонӣ.

**БАНДАПАРВАР** بنده‌پرور *ниг.* **банданавоз**.

**БАНДАПАРВАРӢ** بنده‌پروری *ниг.* **банданавозӣ**.

**БАНДАР** بندر ҷои махсус барои таваққуф, боргирӣ ва борфарории киштиҳо дар соҳили баҳр ва дарё, лангаргоҳ.

**БАНДАРГОҲ** بندرگاه 1. *кит.* бандар. 2. ҷои ба ҳам пайвастани чанд роҳе, чорраҳа.

**БАНДАРӢ** بندری *мансуб ба* **бандар**; воқеъ дар бандар.

**БАНДАФУРӮШ** بنده‌فروش фурӯшандаи ғуломону асирон, наххос, ғуломфурӯш.

**БАНДАФУРӮШӢ** بنده‌فروشی кору шуғли бандафурӯш, ғуломфурӯшӣ.

**БАНДАХОНА** بنده‌خانه 1. хонаи ғулом. 2. хонаи ман, хонаи камина (*шахси гӯянда аз рӯи хоксорӣ истеъмол мекунад*).

**БАНДБОЗ** بندباز 1. он ки бо банд бозӣ мекунад, дорбоз. 2. он ки дар лаҳзаҳои ҳассосу нозук тавонои иҷрои кореро аз даст намедиҳад.

**БАНДВАРҒ** بندورغ *кҳн.* банди об, ҷои бастани об.

**БАНДЕРОЛ** *фр.* بندیرال китобу рӯзнома ва дигар чизҳои хурду сабук, ки барои бо почта фиристодан коғазпеч карда мебанданд, фириста, баста.

**БАНДИБОН** بندی‌بان нигаҳбони бандиҳо дар зиндон ва ҳабсхонаҳо.

**БАНДИВОР** بندی‌وار ба монанди бандӣ, шабеҳи бандиён.

**БАНДИНА** بندینه 1. воситаи бандбандӣ (*аз қабили* каноб, навда, алаф). 2. ҳар чизе, ки онро мебанданд, яъне дарзаю бандча мекунанд.

**БАНДИХОНА** بندی‌خانه ҷои нигоҳ доштани бандиён, ҳабсхона, зиндон.

**БАНДӢ** بندی асир; маҳбус; **бандӣ кардан** а) дастгир кардан; б) ҳабс кардан; дар зиндон нигоҳ доштан; **бандӣ шудан** ҳабс шудан.

**БАНДКАНА** بندکنه марғ, як навъ алафи азрақмонанд.

**БАНДКУШО//БАНДГУШО** بندکشا//بندگشا 1. кушояндаи банд. 2. уқдакушо, гиреҳкушо; бартарафкунандаи монеа.

**БАНДКУШОӢ** بندکشایی 1. кушодани банд. 2. уқдакушоӣ, гиреҳкушоӣ; бартараф кардани монеа.

**БАНДОНДАН** بنداندن *тарзи бавоситаи* **бастан**; водор ба бастан кардан, масдуд кунондан.

**БАНДСОЗӢ** بندسازی сохтмони банд, дарғот; *ниг.* **банд** 8.

**БАНДУБАСТ** بندوبست 1. дар банд будан; қайд, гирифторӣ. 2. тартиб, низом. 3. *адш.* компо-

зитсия, устухонбандии асар.

**БАНДЧА** بندچه шакли тасғири банд; банди хурд; як қабза чизе (кашнич, пиёзи кабуд *ва г.*) ки дар шакли дарзаи хурд баста шудааст: **як бандча кашнич**.

**БАНИЗ** بنیز *кит.* 1. инчунин, боз ҳам, низ. 2. ҳаргиз, қатъан, асло.

**БАНӢ** *а.* بنی *ҷ.* **ибн (писар)**; насл, авлод.

**БАНӢ-БАШАР** بنی‌بشر *ниг.* **банӣ-одам**.

**БАНӢ-ОДАМ** بنی‌آدم фарзандони одам, авлоди одам; мардумон, одамизод.

**БАНК** *фр.* بنک *ниг.* **бонк**.

**БАНКА** *р.* بنکه 1. зарфи устувонашакли шишагӣ, тунукагӣ *ва г.* барои нигоҳ доштани чизҳои обакӣ ва ордак; қуттӣ: **банкаи консерва**. 2. *ниг.* **бодкаш** 2.

**БАНКИР** *олм.* بنکر соҳиби бонк ва саҳмдори калони ширкати бонк, бонкдор.

**БАНКОМАТ** *фр.* بنکامت нуқтаҳои худкори бонкӣ, ки ба воситаи кортҳои пластикӣ пули нақд мегиранд.

**БАННО** *а.* بنا *кит.* бинокор, бинокунанда; устои гилкор.

**БАНОГОҲ** بناگاه ногаҳон, банохост, тасодуфан, иттифоқо.

**БАНОГӮШ** بناگوش буни гӯш, нармаи гӯш.

**БАНОМУС** بناموس бошарму ҳаё, шаъну шарафи худро нигоҳдоранда, ориятнок.

**БАНОМУСӢ** بناموسی баномус будан, ору номус доштан, боҳаёӣ.

**БАНОН** *а.* بنان *кит.* сари ангуштон; ангуштон.

**БАНОРАС** بنارس як навъ матои шоҳии ҷомавории майданакши дуранга.

**БАНОТ** *а.* بنات 1. *ҷ.* **бинт**. 2. *маҷ.* ҳамсохт, ҳамто, ҳамҳайат; ◊ **баноти гардун** а) ситораҳои дар як саф қарордошта, галаситораҳо, Ҳафтдодарон; б) ҳамаи ситораҳои осмон.

**БАНОТУННАЪШ** *а.* بنات‌النعش *ниг.* **Ҳафтдодарон**.

**БАНОХОСТ** بناخواست *ниг.* **баногоҳ**.

**БАНОҲАҚ** بناحق на аз рӯи адлу инсоф, беинсофона; бардурӯғ.

**БАНОЧОР** بناچار аз рӯи ночорӣ, аз рӯи ноилоҷӣ, ноилоҷ.

**БАНУР** بنور нурдор, равшан, нуронӣ.

**БАНУФУЗ** بنفوذ 1. боэътибор, эътибордор, обрӯманд. 2. ботаъсир, амру фармонаш иҷрошаванда.

**БАНҶ** بنج *муарраби* **банг**.

**БАОБРӮ(Й)** باآبرو(ی) обрӯманд, боэътибор, бонуфуз.

**БАОБРӮЙ** باآبرویی обрӯмандӣ, боэътиборӣ.

**БАОВОЗМОНӢ** باآوازمانی *исми амал аз* **ба овоз мондан**, раъйгирӣ.

**БАОДОБ** باآداب хушахлоқ, шахсе, ки дорои хулқу атвори хуб аст, он ки одобу ахлоқро риоя мекунад.

**БАОДОБӢ** باآدابی баодоб будан, хушахлоқӣ, хушфеълӣ.

**БАОДОБОНА** باآدابانه 1. хушахлоқона, муаддабона. 2. боэҳтиром, ботавозӯъ.

**БАОҚИБАТ** بعاقبت вафодор, пойдор ва устувор дар дӯстӣ: **дӯстони баоқибат**.

**БАОС** بئاس садои чорпоён, махсусан гову гӯсола, бузу гӯспанд *ва г.*

**БАПО** بپا *ниг.* **барпо**.

**БАПОИҚАДАМ** بپای‌قدم бахтовар, хушқадам, он ки бо омаданаш муваффақияту шодмонӣ меорад.

**БАПОКУНАНДА** بپاکننده *ниг.* **барпокунанда**.

**бар** بر *асоси замони ҳозира аз* **бурдан**.

**бар-** بر *пешванд, ки дар аввали исмҳо омада, калимаҳои нав месозад*: **бардавом, барқарор, баръакс**.

**БАР** I بر *пешванд* 1. ба: **вой бар ҳоли ман**. 2. болои…, ба болои…; **бари…//дар бари**… назди…, пеши…; **аз бари…** а) аз пеши…, аз назди…, аз паҳлӯи…; б) аз ҷониби…, аз сӯи…, аз номи…; **бар болои** … а) аз болои…; б) дар хусуси…, дар бораи…; **бар болои ин** ба замми ин, илова бар ин; **бар хилофи**… баръакси…, алорағми…; **як(е) бар ду** ду баробар, ду бор зиёд; **бар задан** боло кардан (-и остин, до-

ман); ◊ **бар бод додан** а) талаф гардонидан, зоеъ намудан; нобуд кардан; б) барҳам задан, аз байн бурдан; в) вайрон кардан; **бар бод рафтан** зоеъ шудан, талаф гардидан; аз байн рафтан, нобуд шудан; **бар ҳазар будан** ҳазар кардан, парҳез намудан, эҳтиёт шудан.

**БАР** II بر 1. оғӯш, бағал; **ба бар кашидан** бағал кардан, дар оғӯш гирифтан; **дар бар гирифтан** фаро гирифтан, муштамил будан. 2. сина; сари сина. 3. тан, бадан; **ба бар кардан** пӯшидан.

**БАР** III بر паҳной, арз, кундалангӣ; *муқоб.* **қад; дарозӣ**.

**БАР** IV بر 1. тараф, ҷониб, сӯй. 2. канор, гӯша, лаба; **бари ҷома** ду тарафи пеши ба ҳам расандаи ҷомаи пешкушода аз боло то поин; **бари роҳ** канори роҳ, паҳлуи роҳ; **бари рӯй** сафҳаи рӯй, он қисми рӯи инсон, ки дар байни гӯшу даҳон воқеъ аст, рух; ◊ **аз бар кардан** аз ёд (ҳифз) кардан, дар хотир нигоҳ доштан; **аз бар хондан** аз ёд гуфтан; **бараш ба бараш нарасида** қашшоқона, камбағалона.

**БАР** Vبر бор, самара, ҳосил; меваи дарахт.

**БАР(Р)** *а.* بر хушкӣ, қитъа, замин; *муқоб.* **баҳр; баҳру бар** баҳру хушкӣ; олам, дунё, ҷаҳон.

**БАРА** بره *ниг.* **барра**.

**БАРАБАС** برعبث беҳуда, бекора, бефоида.

**БАРАВНАҚ** بررونق барорнок, баривоҷ.

**БАРАК** I برک *хӯр.* навъи хӯрок, ки хамири тунуки чоркунҷабуридаро бо гӯшти қима ва пиёзу равған дар об мепазанд; *ниг.* **тушбера**.

**БАРАК** II برک *шакли тасғири* **бар** IV; гӯшаяк, канорча.

**БАРАК** III *р.* برک *гуфт.* бинои чӯбини муваққатӣ барои истиқомат.

**БАРАКА** I برکه 1. ангушти шашум, ки дар дасти баъзе касон мешавад. 2. шахсе, ки дар яке аз дастҳояш шаш ангушт дорад. 3. ду дона мева ва ё сабзавоте, ки ба ҳам пайвастаанд, қӯша.

**БАРАКА II//БАРАКАТ** *а.* برکه//برکت 1. афзоиш, зиёдатӣ, фаровонӣ, файз, футӯҳ. 2. фоида, нафъ; **барака диҳад** афзоиш ва фаровонӣ диҳад (*ба тариқи дуо гуфта мешавад*); **барака ёфтан** а) нафъ ёфтан, фоидабардор шудан, хайри кореро дидан; б) *маҷ.* хушбахт (саодатманд) шудан; **хайру барака(т)** фаровонӣ (*одатан дар вақти харидуфурӯш мегӯянд, то ки моли харидааш ба харидор некиву хубӣ ва пули он ба фурӯшанда файзу фаровонӣ орад*); **ҳаракату баракат** (*мақ.*) агар кӯшиш кунӣ, албатта натиҷаи матлуб ба даст меояд; **барака(т) надоштани коре** натиҷаи матлуб надодани коре, барор надоштани коре; **баракати** *чизеро* **парондан** ба фаровонии чизе халал расондан, файзу футӯҳи чизеро равондан; **паридани (хайру) барака** нест шудани файз.

**БАРАКАЛЛОҲ** *а.* برک‌الله *аслаш* **боракаллоҳ**.

**БАРАКА(Т)НОК** برکتناک 1. бобарака, файзбахш. 2. бонатиҷа, натиҷааш хуб.

**БАРАКАТ** *а.* برکت *ниг.* **барака**.

**БАРАКАТНОК** برکتناک *ниг.* **барака(т)нок**.

**БАРАКГИРАК** برک‌گیرک *хӯр.* кафгири махсус барои аз дег бардоштани барак ва амсоли он, чавлӣ, чӯлпӣ.

**БАРАКӢ** برکی ба як тараф, якпаҳлӯ: **баракӣ роҳ рафтан**.

**БАРАКОТ** *а.* برکات *ҷ.* **барака//баракат**.

**БАРАКОТУЛАРЗ** *а.* برکات‌العرض 1. баракатҳои замин. 2. *маҷ.* наботот.

**БАРАКОТУССАМОЪ** *а.* برکات‌السماء *маҷ.* баракоти осмон; барфу борон, абру нур *ва м. инҳо*.

**БАРАЛО** براعلا *гуфт., ниг.* **баръало**.

**БАРАЛОИНА** براعلایینه *гуфт.* ба таври ошкоро, аён.

**БАРАНГЕЗАНДА** برانگیزنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **барангехтан**; бавуҷудоранда; боисшаванда: **барангезандаи беморӣ**.

**БАРАНГЕЗИШ** برانگیزش *исми феълӣ аз* **барангехтан**; шӯронидан, таҳрик, тезонидан (*мас., касеро бар муқобили касе*).

**БАРАНГЕЗОНИДАН** برانگیزانیدن *тарзи бавоситаи* **барангехтан**.

**БАРАНГЕХТАН** برانگیختن 1. шӯронидан, ба шӯр овардан, тахрик кардан; ба ҷӯш овардан, тез кардан; ба по хезондан. 2. иғво андохан, шӯр андохтан..

**БАРАНГОШТАН** برانگاشتن *кит.* ангоштан, пиндоштан, тасаввур кардан.

**БАРАНДА** I برنده 1. *сифати феълии замони ҳозира* аз **бурдан**; он ки чизеро аз ҷое ба ҷое мебарад. 2. он ки маҳфиле ё маҷлисеро идора мекунад; **барандаи консерт** ҳунарпешае, ки дар консертҳо баромади ҳунарпешаҳоро эълон мекунад. 3. *варз.* он ки дар мусобиқаҳо, бозиҳои варзишӣ, қимор *ва г.* пирӯз мешавад.

**БАРАНДА** II برنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **бурдан** II; ғолиби озмун; касе, ки ҷоиза гирифтааст.

**БАРАНДАГӢ** برندگی 1. пирӯз шудан, дар мусобиқа ё қиморбозӣ. 2. шуғли бурдани маҳфил ё ҷамъомад, ё консерт.

**БАРАНДОЗ** برانداز *кҳн.* харҷ, хароҷот, сарф, махориҷ.

**БАРАНДОХТАН** برانداختن 1. партофтан; ба канор андохтан, дур кардан; ҳаво додан; канда партофтан. 2. нест кардан, аз байн бурдан. 3. маҳв кардан, бекор кардан.

**БАРАНДУДАН** براندودن андова кардан, молидан.

**БАРАС** *а.* برص *ниг.* **пес** 1; песӣ.

**БАРАСОТ** *ҳ.* برسات *кҳн.* мавсими борон дар Ҳиндустон.

**БАРАФЗУДАН** برافزودن 1. афзудан, зиёд кардан. 2. афзуда шудан, изофа шудан.

**БАРАФКАНДАН** برافکندن партофтан, ҳаво додан, барандохтан; канда партофтан.

**БАРАФРОХТАН** برافراختن баланд кардан, боло бардоштан, афрохтан.

**БАРАФРОШТА** برافراشته *сифати феълии замони гузашта аз* **барафроштан**: барафрошта шудан.

**БАРАФРОШТАН** برافراشتن *ниг.* **барафрохтан**.

**БАРАФРӮХТАГӢ** برافروختگی 1. ҳолати сурху равшан шудан бар асари сӯхтани оташ ё чароғ. 2. ҳолати сурх шудани чеҳра бар асари гармо, хашм ё ҳаяҷон.

**БАРАФРӮХТАН** برافروختن 1. даргирондан; даргирифтан (-и чароғ *ва г.*). 2. сурх шудан аз таъсири гармо ё хашму ғазаб.

**БАРАФШОНДАН** برافشاندن рехтан, резондан, пошидан, нисор кардан.

**БАРАҲМАН** *санс.* برهمن рӯҳонии ҳиндувон; пайрави бараҳмания.

**БАРАҲМАНИЯ** *санс.* برهمنیه яке аз динҳои қадимтарини ҳиндуён.

**БАРАҲМАНӢ** برهمنی *мансуб ба* **бараҳман**.

**БАРАҲНА** برهنه урён, лухт, луч; **шамшери бараҳна** шамшери аз ғилоф кашидашуда.

**БАРАҲНАГӢ** برهنگی бараҳна будан, лучӣ, урёнӣ.

**БАРАҲНАПО(Й)** برهنه‌پا(ی) 1. пойлуч. 2. *маҷ.* фақир, бенаво, камбағал, бебизоат.

**БАРАҲНАСАР** برهنه‌سر сарлуч.

**БАРАҲНАТАН** برهنه‌تن танбараҳна, танлуч.

**БАРАЪЛО** براعلا *ниг.* **баръало**.

**БАРБАНД** بربند тасмае, ки бо он зинро ба синаи асп мебастанд.

**БАРБАР(ҲО)** بربر(ها) 1. гурӯҳи халқҳое, ки аҳолии асосии кишварҳои Африқои Шимолиро ташкил медиҳанд. 2. қавмҳои берун аз тамаддуни Юнон, Рум ва Эрон.

**БАРБАРИЗМ** بربریزم *ниг.* **барбарият**.

**БАРБАРИЯТ** بربریت *таър.* давраи дуюми таърихи инсоният, ки баъд аз давраи ҷоҳилият ва пеш аз тамаддун воқеъ аст.

**БАРБАРӢ** بربری 1. *мансуб ба* **барбар(ҳо): забони барбарӣ**. 2. *маҷ.* ҷоҳилӣ; ваҳшигӣ; дағалӣ, нисбат ба юнониҳо ва румиён.

**БАРБАСТ** بربست басташуда, ҷамъшуда; **бори барбаст** бори барои фиристондан омодашуда.

**БАРБАСТА** بربسته 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **барбастан**; басташуда, бандкардашуда. 2. аз нашъунамо монда, пажмурдаву афсурдашуда.

**БАРБАСТАН** بربستن бо ҳам бастан, пайвастан, ба ҳам пайванд кардан; ◊ **камар барбастан** омода ва тайёр шудан *(ба коре)*; **рахт барбастан** а) кӯчидан, ба сафар баромадан; б) рафтан.

**БАРБАТ** *ю.* بربط *мус.* асбоби қадимии танбӯрмонанд, ки дорои ҳашт тор буда, имрӯз ҳам дар байни ҳиндуҳо машҳур аст; уд.

**БАРБАТЗАН** بربط زن *ниг.* **барбатнавоз**.

**БАРБАТНАВОЗ** **بربط نواز** касе, ки барбат навозад, навозандаи барбат.

**БАРБОДДЕҲ** **برباده** *ниг.* **барбоддиҳанда**.

**БАРБОДДИҲАНДА** **برباددهنده** *сифати феълии замони ҳозира аз* **бар бод додан**; зоеъкунанда, талафкунанда.

**БАРБОДДИҲӢ** **برباددهی** *исми амал аз* **бар бод додан**.

**БАРБОДРАВӢ** **بربادروی** *исми амал аз* **бар бод рафтан**.

**БАРБОДРАФТА** **بربادرفته** *сифати феълии замони гузашта аз* **бар бод рафтан**; зоеъгашта, талафгашта; барҳамхӯрда, азбайнрафта: **умри барбодрафта, умеди барбодрафта**.

**БАРБУРДАН** **بربردن** *кит.* боло бурдан, боло бардоштан.

**БАРВАЗИДАН** **بروزیدن** *кит.* вазидан.

**БАРВАҚТ** **بروقت** пеш аз вақти муайян, қабл аз мӯҳлати муайян, бармаҳал; **пагоҳии барвақт // саҳарии барвақт** аввали саҳар; **барвақт будан** (*барои коре*) фаро нарасидани вақти иҷрои коре.

**БАРВАҚТАКАК** **بروقتکک** барвақттар, бармаҳалтар.

**БАРВАҚТӢ** **بروقتی** 1. *гуфт.* саҳаргоҳон, субҳи барвақт. 2. пешпазак: **тарбузи барвақтӣ**.

**БАРГ** **برگ** 1. узви аз ҳаво ва аз нури офтоб ғизогирандаи дарахт ва растаниҳо. 2. порчаи хамири тунук кардашуда, ки ба он самбӯса, тушбера *ва г.* мепечонанд. 3. порае аз харбузаву тарбуз, ки баъд аз коса кардан аз кӯндалангаш бурида мешавад; **барги карам** а) вараҷи сабзранги карам; б) як навъи атлас, ки гулҳои калон-калони зангор дорад; **барги сабз** а) барги тару тоза; б) *маҷ.* тӯҳфаи майда, ҳадяи ночиз; **ҳалқаи барги марворидкорӣ** гӯшвораи марворидкорӣ, ки ба шакли барг сохта шудааст. 4. як навъ кабоб, ки аз гӯшти нарми гӯсола ё гӯсфанд парча парча таҳия мешавад, кабоби барг. 5. созунаво, нағма, оҳанг. 6. воҳиди шумориш; **як барг коғаз**; **чун барги бед ларзидан** сахт ларзидан (*аз ваҳму ҳарос*); **чун барги хушк рехтан** якбора ва бисёр рехтан; нобуд шудан. ◊ **баргу зод** тӯшаву сомони сафар, зоди сафар.

**БАРГА** **برگه** 1. порчаи муайяни коғаз, ки барои навиштани чизе истифода мешавад, фиш. 2. буришҳои баъзе аз меваҳо, ба монанди зардолуву шафтолу, ки онро хушк карда бошанд. 3. баргҳои майдаву хурд, ки дар ҷои пайвасти думчаҳои гул мебароянд. 4. порча ё қисми беҳаракати абзор ё дастгоҳ, ки ба шакли теға ё дастаи реза аст, забонак.

**БАРГАДОН** **برگه‌دان** қуттиҳои махсус, ки дар он баргаҳо нигаҳдорӣ мешаванд.

**БАРГАК** **برگک** 1. зардолуи дукафони бедонаки хушконидашуда. 2. як навъ асбоби баргшакли зинати занон, ки аз зар месозанд ва ба пешонӣ мебанданд.

**БАРГАНАВИСӢ** **برگه‌نویسی** 1. навиштани баргаҳо. 2. дар китобдорӣ навиштани мушаххасоти китоб рӯи баргаҳои махсуси китобхона.

**БАРГАНҶИРӢ** **برگ‌انجیری** гиёҳи ҳамешасабз бо баргҳои бисёр паҳни монанди барги анҷир, ки паҳноии онҳо гоҳе ба ним метр ва дарозии онҳо ба як метр мерасад.

**БАРГАРДАНДА** **برگردنده** *сифати феълии замони ҳозира аз* **баргаштан,** бозгарданда.

**БАРГАРДИДАН** **برگردیدن** *ниг.* **баргаштан**.

**баргардон** **برگردان** 1. *асоси замони ҳозира аз* **баргардонидан**. 2. тарҷума; табдили матне аз як хат ба хати дигар (*мас.*, *аз хати арабӣ ба хати кириллӣ*).

**БАРГАРДОН(И)ДА** **برگردانده//برگردانیده** *сифати феълии замони ҳозира аз* **баргардон(и)дан; баргардонда фиристодан** пас фиристодан, ақиб гардонидан.

**БАРГАРДОН(И)ДАН** **برگرداندن//برگردانیدن** 1. бозгардонидан, пас гардонидан, ақиб гардонидан. 2. чаппа кардан. 3. табдил намудан, мубаддал кардан; **ба ҳамдигар пушт баргардондан** а) аз ҳамдигар рӯй гардонидан, аз ҳамдигар рӯй тофтан; б) *маҷ.* қаҳрӣ шудан, ба ҳамдигар қаҳр кардан.

**БАРГАШТ** **برگشت** 1. бозгашт, ақиб омадан, пас омадан, пасомад. 2. гардиш, аломати такрор.

**БАРГАШТА** **برگشته** 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **баргаштан**; баргардида, пасгардида; **баргашта додан** пас гардонда додан. 2. аз нав, аз сари нав; дубора; **гаштаю баргашта** такроран, такрор ба такрор; ◊ **толеи баргаш-**

**та** толеи бад, бахти носозгор, бахти вожгун.

**БАРГАШТААЙЁМ** **برگشته‌ایام** *ниг.* **баргаштабахт**.

**БАРГАШТААХТАР** **برگشته‌اختر** *ниг.* **баргаштабахт**.

**БАРГАШТАБАХТ** **برگشته‌بخت** *маҷ.* бадбахт, вожгунбахт, бетолеъ; берӯзӣ.

**БАРГАШТАГӢ** **برگشتگی** 1. қисмати баргаштагии чизе. 2. баргашта будан.

**БАРГАШТАДАВЛАТ** **برگشته‌دولت** *ниг.* **баргаштабахт**.

**БАРГАШТАМИЖГОН** **برگشته‌مژگان** касе, ки мижгонҳояш аз расоӣ хам шуда бошанд.

**БАРГАШТАН//БАРГАРДИДАН** **برگشتن//برگردیدن** 1. бозгаштан, бозгашт намудан; пас гашта омадан. 2. пас рафтан, пас гашта рафтан, ақиб гаштан. 3. тоб хӯрдан, каҷ шудан; тағйир додани роҳу самт. 4. рӯ гардондан, рӯ тофтан (*аз чизе, касе*); даст кашидан аз чизе. 5. *маҷ.* амалӣ нагардидан, вайрон шудан (-и ягон муомила); **ба сари** *чизе* **баргаштан** дубора мавзӯи сӯҳбату баҳс қарор додани чизе, боз дар болои масъалае фикр кардан.

**БАРГАШТАНӢ** **برگشتنی** *сифати феълии замони оянда аз* **баргаштан**, баргаштанӣ шудан.

**БАРГАШТАТОЛЕЪ** **برگشته‌طالع** *ниг.* **баргаштабахт**.

**БАРГАШТНОПАЗИР** **برگشت‌ناپذیر** барнагаштан, имкони баргашт надоштан.

**БАРГАШТНОПАЗИРӢ** **برگشت‌ناپذیری** баргаштнопазир будан.

**БАРГАШТПАЗИР** **برگشت‌پذیر** *ниг.* **бозгарданда**.

**БАРГАШТПАЗИРӢ** **برگشت‌پذیری** қобилияти бозгардандагӣ.

**БАРГДОР** **برگ‌دار** (шоху танаи) дорои барг, баргбароварда.

**БАРГЗАН** **برگزن** занандаи барг, бештар дар пилладорӣ ҳангоми задани баргҳои тут истифода мешавад.

**БАРГЗАНӢ** **برگ‌زنی** амал ва кори баргзан.

**БАРГИРИФТАН** **برگرفتن** гирифтан, бардоштани чизе аз ҷое.

**БАРГОШТАН** **برگاشتن** *кӯн., ниг.* **баргардон(и)дан**.

**БАРГПАЙВАНД** **برگ‌پیوند** навъе аз пайванди дарахт (*аз ҷумлаи исканапайванд, мугҷапайванд ва г.*).

**БАРГРЕЗ** **برگ‌ریز** 1. хусусияти дарахтоне, ки баргҳои онҳо дар тирамоҳ мерезанд. 2. баргрезанда, дарахти баргрез. 3. *маҷ.* тирамоҳ, пойиз; **мавсими баргрез**.

**БАРГРЕЗӢ** **برگریزی** рехтани баргҳои дарахтон; **мавсими баргрезӣ** мавсими хазон; фасли тирамоҳ.

**БАРГРЕЗОН** **برگریزان** 1. мавсими рехтани барги дарахтон; фасли тирамоҳ, хазон. 2. рехтани баргҳо.

**БАРГРЕЗОНӢ** **برگ ریزانی** амалиёти химиявии махсус барои ба таври сунъӣ резонидани баргҳои ғӯзапоя, дефолиатсия.

**БАРГУЗАРДАН** **برگذردن** боло бурдан, боло гузоштан.

**БАРГУЗАРОН(И)ДАН** **برگذراندن//برگذرانیدن** *ниг.* **гузарондан**.

**БАРГУЗАШТАН** **برگذشتن** гузашта рафтан, тай шудан, сипарӣ шудан, болотар рафтан, фаротар рафтан.

**БАРГУЗИДА** **برگزیده** *сифати феълии замони гузашта аз* **баргузидан**; сара, мақбул, писандида; интихобшуда, мунтахаб: **ашъори баргузида**.

**БАРГУЗИДАГӢ** **برگزیدگی** интихобшуда, баргузида будан.

**БАРГУЗИДАН** **برگزیدن** сара кардан, интихоб кардан, тарҷеҳ додан, бартар шумурдан.

**БАРГУЗИДАНӢ** **برگزیدنی** шоистаи бар-гузидан, шоистаи интихоб, интихобшуданӣ.

**БАРГУЗОР** **برگذار** **:баргузор кардан (шудан)** барпо кардан (шудан): **маҷлис дар чойхона баргузор шуд**.

**БАРГУЗОРӢ** **برگذاری** барпо кардан, баргузор кардан: **баргузории ҷашн**.

**БАРГУЗОШТАН** **برگذاشتن** анҷом додан; баргузоридан.

**БАРГУМОШТАН** برگماشتن маъмур (вакил) кардан, таъйин намудани касе ба коре.

**БАРГУСТУВОН** برگستوان *кӯҳн.* 1. пӯшиши зиреҳдори ҷанговарон. 2. болопӯши зиреҳдор барои муҳофизати асп ё фил дар рӯзи ҷанг.

**БАРГУСТУВОНВАР** برگستوانور *ниг.* **баргустувондор**.

**БАРГУСТУВОНДОР** برگستواندار дорои баргустувон, пӯшидашуда бо баргустувон.

**БАРГУФТАН** برگفتن гуфтан, гуфта додан.

**БАРГХӮРАК** برگخورک *зоол.* як навъ гамбуски зараррасон, ки барги растаниҳоро мехӯрад.

**БАРГЧА** برگچه *шакли тасгири* **барг**.

**БАРГШАКЛ** برگشکل шабеҳи барг, монанди барг (-и дарахт).

**БАРҒАЛАТ** برغلط саҳван, иштибоҳан, бархато; нодуруст.

**БАРД** *а.* برد *кит.* сармо, хунукӣ, сардӣ: **барди аҷуз** *ниг.* **айём (-и аҷуз)**.

**БАРДА** برده *кит.* 1. асир, бандӣ. 2. ғулом, банда, каниз.

**БАРДАВИДА** بردویده боло давида; саркашида.

**БАРДАВОМ** بردوام 1. доим, мудом, ҳамеша. 2. давомнок, доимӣ, абадӣ, ҷовид: **сулҳи бардавом**.

**БАРДАГӢ** بردگی *кит.* 1. асирӣ, асорат. 2. ғуломӣ, бандагӣ.

**БАРДАДОР** بردهدار ғуломдор, соҳиби барда.

**БАРДАДОРӢ** بردهداری *кит.* ғуломдорӣ, нигоҳ доштани ғулом ба мақсади баҳрабардорӣ аз кори онҳо ва ё харидуфурӯши онҳо.

**БАРДАМ** بردم боқуввват, зӯр; солим; **бардам-бардам қадам задан** боқувват ва устувор қадам монда, роҳ рафтан.

**БАРДАМА** بردمه *гуфт.* 1. пуроб, лабрез (*ҷӯй ва каналҳои обёрикунанда*). 2. банди об, дарғот; **обро бардама кардан** банд кардани пеши об.

**БАРДАМИДАН** بردمیدن 1. сабзида баромадан, сабзидан; рӯидан, рустан. 2. зоҳир (намудор) шудан. 3. варам кардан, дамида баромадан, ҷӯшидан. 4. дамидан, пуф кардан.

**БАРДАМӢ** بردمی бардам будан, боқувватӣ; солимию тандурустӣ.

**БАРДАМОНДАН** بردماندن 1. *тарзи бавоситаи феъли* **бардамидан**. 2 . рӯёндан, дамондан.

**БАРДАФУРӮШ** بردهفروش ғуломфурӯш, фурӯшандаи барда.

**БАРДАФУРӮШӢ** بردهفروشی ғуломфурӯшӣ, кор ва амали бардафурӯш, фурӯхтани барда.

**БАРДИДАН** بردیدن *кит.* аз роҳ канор гирифтан, гурехтан, дур шудан.

**БАРДӢ** بردی *бот.* гиёҳе аз ҷинси лух, ки дар об мерӯяд ва аз он коғаз месохтанд.

**БАРДОДАН** بردادن *кит.* 1. додан, супоридан. 2. сар додан, раҳо кардан. 3. шумурдан, як-як ном бурдан.

**бардор** بردار 1. *асоси замони ҳозира аз* **бардоштан**; **бардор-бардор кардан** (*касеро*) *маҷ.* бисёр таърифу тавсиф кардан; аз ҳад зиёд иззату ҳурмат намудан касеро. 2. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънои* бардоранда, тобовар, оташбардор, оббардор.

**БАРДОР** I بردار *таър.* ғаллае, ки дар вақти бардоштани ҳосил аз хирман бо ғалберҳо чен карда, ба давлат дода мешуд; **бардор карда гирифтан** аз сари хирман бо ғалбер андоза карда гирифтани ғалла.

**БАРДОР** II بردار бордор, мевадор, босамар, ҳосилдор.

**БАРДОРАНДА** بردارنده 1. он ки чизеро намебардорад, болобар, болобаранда, болокунанда; ҳамлкунанда, ҳомил.

**БАРДОРОН(И)ДАН** برداراندن//بردارانیدن *тарзи бавоситаи феъли* **бардоштан**.

**БАРДОРУЗАН** بردارزن зарбу лат дар натиҷаи роҳ рафтани воситаи нақлиёт дар ҷойҳои ноҳамвор: **бардорузан кардан**.

**бардошт** برداشت *асоси замони гузашта* аз **бардоштан; дар як бардошт** дар як дафъа бардоштан, яку якбора.

**БАРДОШТ** برداشت 1. сабр, тоқат, бурдборӣ, таҳаммул; **бардошт кардан** сабр (тоқат) кардан, тоб овардан, истодагарӣ кардан. 2. натиҷагирӣ, хулосабарорӣ.

**БАРДОШТА** برداشته *сифати феълии замони гузашта аз* **бардоштан;** парваришшуда, ба

мақоми баланд расида, мақомаш болорафта: **бардошта тавонистан**.

**БАРДОШТАН** برداشتن 1. боло (баланд) кардан (*чизеро аз замин*); **пардаро бардоштан** пардаро кушодан (боз кардан); **сар бардоштан** а) сар боло кардан; б) *маҷ*. ба по хестан, шӯридан, исён кардан. 2. нигоҳ доштан, қуввати нигоҳдорӣ доштан. 3. ба даст гирифтан; **байрақ бардоштан** байрақ ба даст гирифтан, байрақ афроштан. 4. бурдан; гирифта бурдан. 5. ғундоштан, ҷамъ овардан: **хирман (ҳосил) бардоштан**. 6. *маҷ*. хӯрдан, нӯшидан (*бештар шароброо*); **қадаҳ бардоштан** шароб нӯшидан, май хӯрдан. 7. *маҷ*. тоб овардан, тоқат кардан: **нози** *касеро* **бардоштан** ба инҷиқии касе тоб овардан, нозу нузи касеро қабул кардан. 8. мувофиқи тобу тавон наомадан; номувофиқ омадан. 9. *маҷ*. гӯру чӯб кардан, дафн кардан. 10. *ҳамчун феъли ёридиҳанда бо исмҳо феълҳои таркибӣ сохта, ба маънои* оғоз ёфтан, сар шудани амал *истифода мешавад:* **гиря бардоштан**, **мағал бардоштан**, **нола бардоштан**, **фарёд бардоштан**, **ғавғо бардоштан; масъала бардоштан** масъала ба миён гузоштан, мавриди баҳс қарор додани масъала; **санг набардоштан** тарозузеркун набудан, вазн надоштан; **қарз бардоштан** қарз гирифтан; **об бардоштани биринҷ** обро ба худ кашидани биринҷ (*дар вақти палав пухтан*); **хароҷоти** *чизеро* **бардоштан** ба хароҷоти чизе басанда будан, масрафи кореро таъмин карда тавонистан; ◊ **дил бардоштан** майл доштан ба чизе, чизеро дил кашидан; **дили** *касеро* **бардоштан** таскин додан, тасаллӣ додан ба касе; **қадам бардоштан** роҳ рафтан, ҳаракат кардан; **аз миён бардоштан** аз байн бурдан, маҳв кардан; **мушт бардоштан ба сари** *касе* таҳдид кардан; касеро бо мушт задан; **ҷоеро ба сар бардоштан** баланд садо баровардан; сахт доду фарёд кардан, шӯру ғавғо кардан.

**БАРДОШТАНӢ** برداشتنی қобили бардоштан, доштани имконияти бардоштан.

**БАРДОШТНОК** برداشتناک тобовар, босабр, бурдбор.

**БАРДОШТНОПАЗИР** برداشت‌ناپذیر тоқатфарсо, берун аз қувваи таҳаммул.

**БАРДОШТНОПАЗИРӢ** برداشت‌ناپذیری тоқатфарсоӣ, берун будан аз қувваи таҳаммул.

**БАРДОШТТАЛАБ** برداشت‌طلب коре, ки сабру тоқат талаб мекунад, тоқатталаб.

**БАРДУРӮҒ** بردروغ 1. аз ҳақиқат дур, ба асли воқеӣ хилоф, бофта: **гапи бардурӯғ**, **сухани бардурӯғ**, **ҷавоби бардурӯғ**. 2. сохтакорона, рӯякӣ; қалбакӣ: **санади бардурӯғ**, **шоҳиди бардурӯғ**.

**БАРДӮХТАН** بردوختن дӯхтан, бахя кардан, васла кардан.

**БАРЕЗАН//БАРЕҶАН** بریزن//بریجن *кит*. танӯр, танӯри заминӣ.

**БАРЕШИМ** بریشم *шакли дигари* **абрешим**.

**БАРЕШИМЗАН** بریشم‌زن навозандаи созҳои торӣ, ки зеҳи онҳо абрешимист.

**БАРЕШИМИН** بریشمین *ниг*. **абрешимӣ**.

**БАРЕШИМКАШӢ** بریشم‌کشی *ниг*. **абрешимкашӣ**.

**БАРЕШИМНАВОЗ** بریشمنواز торнавоз, мутриб, навозанда.

**БАРЗ** برز *кит*. кишоварзӣ, кишт, зироат.

**БАРЗАГАР** برزه‌گر *ниг*. **барзгар**.

**БАРЗАГОВ** برزه‌گاو гови кории деҳқонӣ (*аз ҷинси нар*), гови ҷуфтӣ, варзгов.

**БАРЗАДАН** برزدن 1. боло кардан ва қатъ кардан (-и остини курта, домани ҷома); **доман барзадан** ду бари ҷомаро боло карда, ба камарбанд халонда мондан; **остин барзадан** а) остин боло кардан; б) *маҷ*. тайёр шудан, омода шудан (*барои иҷрои коре*). 2. барафроштан.

**БАРЗАКОР**برزه‌کار *ниг*. **барзгар**.

**БАРЗАН** برزن *кит*. кӯча, гузар, маҳалла, майдони идгоҳи шаҳр.

**БАРЗАНГӢ** برزنگی 1. одами калонҷуссаи сиёҳи бадҳайбат. 2. *фолк*. дев.

**БАРЗАНДА** برزنده амалкунанда ба коре.

**БАРЗАХ** برزخ *кҳн*. 1. чизе, ки дар миёни ду чизи ба ҳам муқобил воқеъ бошад; миёни ду чизи зидди якдигар. 2. *ниг*. **гардана**. 3. гарданаи миёни ду баҳр.

**БАРЗГАР** برزگر деҳқон, кишоварз, зироаткор.

**БАРЗГАРӢ** برزگری деҳқонӣ, кишоварзӣ, зи-

роаткорӣ.

**БАРЗГОР** برزگار *ниг.* **барзгар**.

**БАРЗИГАР** برزیگر *ниг.* **барзгар**.

**БАРЗИГАРӢ** برزیگری *ниг.* **барзгарӣ**.

**БАРЗИДАН** برزیدن *кит.* амал кардан, анҷом додан, кардан.

**БАРЗИЁД** برزیاد 1. аз ҳадди даркорӣ зиёд, зиёдатӣ; **барзиёд мондан** зиёдатӣ кардан; боқӣ мондан. 2. нодаркор, беҳуда. 3. ба таври илова, иловатан, изофатан; **вақти барзиёд доштан** *маҷ.* фурсат доштан, вақти холӣ аз кор доштан.

**БАРЗИЁДӢ** برزیادی *гуфт.* чизи зиёдӣ кардашуда; чизи зиёдатӣ.

**БАРЗИШ** برزش 1. аз феъли барзидан, кишт, зироат. 2. амал кардан.

**БАРЗКӮҲ** برزکوه кӯҳи бузург, кӯҳи бисёр баланд.

**БАРИД** *а.* برید *кит.* қосид, пайк, номарасон, номабар, чопар; **бариди фалак** *киноя аз* Моҳ ва сайёраи Зуҳал.

**БАРИДӢ** بریدی *кит.* 1. шуғли барид, номабарӣ, номарасонӣ. 2. роҳбарии баридон, раёсати гурӯҳе, ки ба фиристодани номаҳои даркор машғул буданд.

**БАРИЗОФА** براضافه изофатан, ба таври илова, иловатан.

**БАРИЙ** *лот.* بری унсури химиявӣ, ки аз як навъ филизи нарми нуқратоб иборат аст.

**БАРИҚ** *а.* بریق *кит.* дурахшон, тобон.

**БАРИЛОВА** برعلاوه *ниг.* **баризофа**.

**БАРИН I** برین *пасоянд* 1. монанди…, мисли…, чун. 2. гӯё, мисли ин ки, монанди ин ки. 3. тахмин, қариб, наздик; ◊ **саг барин ҷон додан** ба хориву зорӣ мурдан.

**БАРИН II** برین *кит.* баланд, боло; бартар, баландтарин, болотарин; **чархи барин** осмони баланд.

**БАРИНАК** برینک *гуфт.*, *шакли хурдӣ ва навозиши* **барин** I, 1.

**БАРИСТОДАН** براستادن *кит.* қоим шудан, устуворӣ намудан, сахт истодан.

**БАРИТОН** *ю.* بریتان *мус.* 1. овози миёнаи мардона (*байни тенор ва бас*); ҳофизи дорои чунин овоз. 2. сози нафасии лабгирдор.

**БАРӢ** بری *кит.* пок, холӣ, дур аз чизе, орӣ; **барӣ аз айб будан** айб надоштан, беайб будан; **барӣ шудан аз** *чизе* пок шудан аз чизе.

**БАРКАМОЛ** برکمال 1. бакамолрасида, бавоярасида. 2. комил, расо; мукаммал.

**БАРКАМОЛӢ** برکمالی 1. дар ҳолати камол. 2. комил будан, мукаммалӣ.

**БАРКАНДА** برکنده кандашуда, канда.

**БАРКАНДАН** برکندن 1. кандан, гусастан; решакан кардан. 2. аз байн бурдан, нобуд кардан. 3. буридан, қатъ кардан. 4. баровардан: **либос баркандан**. 5. бардоштан ва берун кардан.

**БАРКАНОР** برکنار 1. беалоқа, дур, бепайвастагӣ. 2. маъзул, сабукдӯш, озод шудан; **барканор кардан** дур кардан, сабукдӯш кардан.

**БАРКАНОРӢ** برکناری сабукдӯш шудан, озод шудан, маъзул шудан.

**БАРКАРДАН** برکردن *кит.* 1. бардоштан, боло бардоштан. 2. баровардан, берун баровардан, ба боло баровардан. 3. аз бар кардан, аз ёд кардан, ҳифз кардан; **чароғ баркардан** чароғ равшан кардан, чароғ афрӯхтан.

**баркаш** برکش *асоси замони ҳозира аз* **баркашидан**.

**БАРКАШ I** برکش 1. баркашидан, вазн кардан. 2. миқдори як бор вазн кардан. 3. *маҷ.* вазн, эътибор.

**БАРКАШ II** برکش рост кардани бинои чӯбкорӣ ё пойдеворе, ки ягон тарафаш фурӯ рафтааст ё каҷ шудааст.

**БАРКАШАНДА** برکشنده болобаранда, кашанда; *маҷ.* тараққидиҳанда.

**БАРКАШИДА** برکشیده 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **баркашидан**; баркашида шудан. 2. болорафта, қадкашида, баланд. 3. аз ғилоф беруноварда, аз наём кашида.

**БАРКАШИДАН** برکشیدن 1. вазн кардан бо тарозу, баркаш кардан, санҷидан. 2. бо ягон зарф андоза кардан. 3. кашидан, нақш кардан. 4. берун овардан, хориҷ кардан, кашида

баровардан.

**БАРКУШОДАН//БАРКУШУДАН** برکشادن//برکشودن кушодан, боз кардан; **даҳон баркушодан (баркушудан)** *маҷ.* ба гап сар кардан, ба гуфтор шурӯъ кардан.

**БАРКӮФТАН** برکوفتن *ниг.* **кӯфтан**.

**БАРҚ** *а.* برق 1. ҳодисаи табиат, ки дар натиҷаи бархӯрдани зарядҳои мусбату манфии абрҳо бо дурахшиш ва таркиши босуръату пурқувват дар фазои Замин ба амал меояд, аловак, озарахш, соиқа: **барқ задан** *касеро* (*чизеро*) сӯзондан ва ё ҳалок кардани барқ чизе ё касеро. 2. нерӯи барқ, қувваи барқ; **ҳисобкунаки барқ** олати ҳисобкунандаи масрафи қувваи барқ, барқҳисобкунак. 3. *маҷ.* равшанӣ, нур; дурахш, ҷило: **барқи маърифат; барқ задан** *маҷ.* дурахшидан, тобидан, ҷило додан.

**БАРҚА** برقه 1. *физ.* заряд. 2. дурахш, шарора.

**БАРҚАД** برقد 1. ба андозаи қад, мутобиқи андозаи қад; **кӯрпаи барқад** кӯрпаи мувофиқи қад. 2. дароз, қадбаланд: **ҷавони барқад**.

**БАРҚАДОР** برقه‌دار *физ.* дорои заряд.

**БАРҚАНДОЗ** برقانداز 1. *кӯҳ.* паронандаи асбоби қадимии ҳарбии даҳанпур (*монанди тӯп*), шамхолчӣ. 2. тобон, рахшон, дурахшанда.

**БАРҚАРОР** برقرار пойдор, устувор, побарҷо, барпо; **барқарор будан** а) пойдор будан, устувор будан; б) ҳукмфармо будан; **барқарор кардан // барқарор намудан** а) барпо намудан; ташкил кардан, таъсис намудан; б) аз нав ба вуҷуд овардан; **барқарор мондан** пойдор (устувор) мондан; ба қарори собиқ мондан; **барқарор сохтан** *ниг.* **барқарор кардан; барқарор шудан (гардидан, гаштан)** а) устувор шудан, пойдор гаштан; б) таъсис ёфтан, ташкил шудан; в) барпо (ҳукмфармо) шудан.

**БАРҚАРОРӢ** برقراری барқарор будан; устуворӣ, пойдорӣ.

**БАРҚАРОРКУНАНДА** برقرارکننده *сифати феълии замони ҳозира* аз **барқарор кардан**.

**БАРҚАСД** برقصد *ниг.* **қасдан**.

**БАРҚАСДОНА** برقصدانه аз рӯи қасд, бомақсад.

**БАРҚАФШОН** برقافشان *маҷ.* дурахшон, пурнур, нурпош.

**БАРҚАФШОНӢ** برقافشانی барқафшон будан, нурпошӣ: **барқафшонӣ кардан**.

**БАРҚВОР** برقوار 1. мисли барқ, барқмонанд, барқосо. 2. *маҷ.* бисёр тез, тезу тунд, ниҳоят босуръат.

**БАРҚГАРДОН** برقگردان *нав.* милаи оҳанӣ, ки дар болои бомҳои биноҳои баланд гузошта шуда, бо сим ё воситаи дигар ба замин васл мегардад, то ба воситаи ба замин гузарондани нерӯи барқу соиқа дар биноҳо сӯхтор ба амал наояд.

**БАРҚГИР** برقگیر *ниг.* **барқгардон**.

**БАРҚГИРИФТА** برقگرفته барқзада, дучори барқгирифтагӣ шудан.

**БАРҚГИРИФТАГӢ** برقگرفتگی ҳолате, ки маъмулан баъд аз задани барқ ва ҷараён гирифтани барқ дар бадан пайдо мешавад ва таъсири зиёд ба асаб расонда, боиси сӯхтагӣ ва марг мегардад.

**БАРҚДАРМОНӢ** برقدرمانی *нав.* ҳар гуна табобат ва дармон ба воситаи ҷараёни барқ.

**БАРҚДОР** برقدار 1. дорои ҷараёни барқ. 2. дорои рӯшноӣ ва дурахшиш.

**БАРҚДУЗДӢ** برقدزدی бе иҷозат истифода бурдан аз нерӯи барқ.

**БАРҚЗАБОН** برقزبان *маҷ.* теззабон, тезкалом, оташинсухан.

**БАРҚЗАДА** برقزده *сифати феълии замони гузашта аз* **барқ задан**; он ки мавриди задани ҷараёни барқ ё соиқа қарор гирифтааст.

**БАРҚЗАДАГӢ** برقزدگی он ки ё он чи (*дарахт, сохтмон*), ки дучори зарбаи соиқа, барқ шудааст.

**БАРҚЗАНАНДА** برقزننده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **барқ задан**. 2. дурахшанда, тобон, пурнур.

**БАРҚЗАНӢ** برقزنی 1. *исми амал аз* **барқ задан**; дурахшидани барқ. 2. *маҷ.* дурахшандагӣ, тобандагӣ.

**БАРҚЗАНОН** برقزنان *феъли ҳоли замони ҳозира аз* **барқ задан**.

**БАРҚИЯ** برقیه *нав.* мактуби таъҷилӣ, ки тавассути почта ба унвони касе ё ҷое фиристода мешавад, телеграмма.

**БАРҚӢ** برقی *мансуб ба* **барқ; нерӯгоҳи барқӣ** муассисаи истеҳсолкунандаи қувваи барқ, стансияи электрикӣ (*кҳн.*); **чароғи барқӣ** чароғи аз қувваи барқ даргиранда.

**БАРҚКОР** برقکار он ки васоили барқиро насб ва тармим мекунад, электрик.

**БАРҚКОРӢ** برقکاری 1. насб ва таъмири васоили барқӣ. 2. амал ва шуғли барқкор.

**БАРҚМОНАНД** برقمانند мисли барқ, барқосо.

**БАРҚМОҲӢ** برقماهی навъи моҳӣ, ки барои ҳимояи худ ва муқобилият ба душман дар бадани худ нерӯи барқ тавлид мекунанд, мормоҳиҳо ва суфрамоҳиҳо.

**БАРҚНАМО** برقنما *нав.* асбоб барои ташхиси вуҷуд доштани барқ дар бадан ё ҷисм.

**БАРҚНИГОҲ** برقنگاه касе, ки нигоҳи тезу таъсирнок дорад, тезнигоҳ.

**БАРҚНОК** برقناک дурахшанда, дурахшон, тобишнок.

**БАРҚОСО** برقآسا монанди барқ, зуд, тез; шитобон.

**БАРҚПАРВОЗ** برقپرواز тезпарвоз, тездав.

**БАРҚПОШ** برقپاش дурахшанда, ҷилодиҳанда.

**БАРҚРАВ** برقرو *ниг.* **барқрафтор**.

**БАРҚРАСОНӢ** برقرسانی барқ расондан, ё таъмини барқ, эҷоди шабака барои таъмини барқ.

**БАРҚРАФТОР** برقرفتار тезрафтор, тезрав.

**БАРҚСАНҶ** برقسنج асбоби санҷиш ва андозагирии барқ, электрометр.

**БАРҚСИФАТ** برقصفت *ниг.* **барқосо**.

**БАРҚҶАВЛОН** برقجولان тезрафтор; чуст, чолок.

**БАРЛОС** *т.* برلاس номи яке аз қабилаҳои туркнажод.

**БАРМ** برم *кҳн.* оби кӯле, ки аз борон пайдо шудааст, толоб, истахр.

**БАРМАЛО** برملا ошкор, фош, равшан, возеҳ.

**БАРМАНИШ** برمنش *кит.* худписанд, мағрур, мутакаббир.

**БАРМАНИШӢ** برمنشی худписандӣ, ғурур, такаббур.

**БАРМАХИДАН** برمخیدن *кит.* мухолифат ва нофармонӣ кардан ба падару модар; оқ шудан, осӣ шудан.

**БАРМАҲАЛ** برمحل *ниг.* **барвақт**.

**БАРМОЛИДАН** برمالیدن *кит.* 1. молидан. 2. барзадан, боло кардани остин ва эзорпоча.

**БАРНАВИШТАН//БАРНАБИШТАН** برنوشتن//برنبشتن *кит., ниг.* **навиштан; остин барнабиштан** *киноя аз* остин барзада ба коре омода шудан.

**БАРНИГОРИДАН** برنگاریدن нигоридан, навиштан.

**БАРНИҲОДАН** برنهادن 1. ниҳодан, гузоштани чизе ба болои чизе. 2. ба қароре омадан, азм кардан, тасмим гирифтан.

**БАРНИШАСТАН** برنشستن 1. нишастан. 2. савор шудан ба асп.

**БАРНИШОНДАН** برنشاندن 1. *феъли бавоситаи* **барнишастан**; шинондан, нишондан. 2. савор кардан.

**БАРНО** برنا ҷавон, навҷавон; *муқоб.* **пир**; **пиру барно** пиру ҷавон, хурду калон; ҳама; ◊ **бахти барно** бахти нек, хушбахтӣ.

**БАРНОДИЛ** برنادل калонсоли (кӯҳансоли) ҷавондил.

**БАРНОӢ** برنایی ҷавонӣ, навҷавонӣ.

**БАРНОМА** برنامه 1. зикри номгӯи корҳое, ки бо ҳадафи муайян ба анҷом мерасанд: **барномаи дарозмуддат, барномаи миёнамӯҳлат, барномаи кӯтоҳмуддат; барнома сохтан, барнома тартиб додан**. 2. феҳристи мундариҷаи гуфторҳои радио, намоишҳои театр, кино ва телевизион, программа. 3. маҷмӯаи дастурҳое, ки дар компютер дода мешавад ва онро компютер бо тартиб иҷро мекунад. 4. он чи ки дар ибтидои китоб ё рисолае навишта мешавад; муқаддима, сарсухан *ва г.*

**БАРНОМАВӢ** برناموی *мансуб ба* **барнома**; аз рӯи барномаву нақша иҷрошаванда.

**БАРНОМАГУЗОРӢ** برنامه‌گذاری *ниг.* **барномасозӣ**.

**БАРНОМАНАВИС** برنامه‌نویس он ки барнома менависад ё таҳия мекунад: **барноманависи компютер**.

**БАРНОМАНАВИСӢ** برنامه‌نویسی амали навиштани барнома.

**БАРНОМАРЕЗӢ** برنامه‌ریزی *ниг.* **барномасозӣ**.

**БАРНОМАСАНҶӢ** برنامه‌سنجی баррасӣ ва санҷиши барномаҳо пеш аз мавриди амал қарор гирифтан.

**БАРНОМАСОЗ** برنامه‌ساز созандаи барнома, таҳиякунанда ва тартибдиҳандаи барномаву нақшаи коре.

**БАРНОМАСОЗӢ** برنامه‌سازی *исми амал аз* **барнома сохтан**; таҳияи барнома, тартиб додани барнома.

**БАРНОС** برناس *кит.* ғофил, нодон.

**БАРОАТ** I *а.* برائت *кит.* 1. пок шудан аз айб ва тӯҳмат. 2. покӣ, бегуноҳӣ, беайбӣ.

**БАРОАТ** II *а.* براعت *кит.* фазилат, бартарӣ, маҳорат, кордонӣ; **бароати истеҳлол** *адш.* чанд лафзе ё иборае дар ибтидои китоб ё қасидаву маснавӣ, ки мақсад ва мароми шоирро маълум мегардонад.

**БАРОАТУТТАЛАБ** *а.* براعت‌الطلب *адш.* дар қасида талаб кардани чизе аз мадҳшаванда бо забони ширин ва ибораҳои дилпазир.

**БАРОБАР** برابر 1. як хел, якранг, яксон. 2. ҳамто, назир; мисл, монанд; наздик. 3. мусовӣ, муодил, мутобиқ. 4. рӯ ба рӯ, муқобил. 5. якҷоя, ҳамроҳ. 6. якбора, дар як вақт, дар айни замон; **баробари**… а) дар як вақт бо…; б) ҳамоно, ҳамон замон; **дар баробари…** дар қатори…; **дар баробари ин // баробари ин (ҳамин)** дар айни замон; дар зимн, зимнан; **баробар будан** *ба касе (дар сол)* ҳамсинну ҳамсол будан бо касе; **баробар кардан** а) ҳамвазн гардонидан, ҳамсон намудан; б) ҳисоби додугирифтро яктарафа кардан; в) додан, пардохтан, адо кардан (*-и қарз*); **баробар кардани** *касе* **бо** *касе* дар як саф ҷой додан, дар як қатор гузоштани касе бо касе; **баробар омадан** мувофиқат кардан, дуруст (мувофиқ) омадан; **баробар омада натавонистан** ҳариф шуда натавонистан, муқобилат карда натавонистан; **баробар шудан бо** *касе* а) дар коре расида гирифтан ба касе, мусовӣ шудан, ҳамсон шудан; б) *маҷ.* муқобилият нишон додан ба касе; ҷангу ҷидол кардан бо касе; **ба (бо) ҷон баробар** азиз, гиромӣ; **бо ҳама баробар будан** бо ҳама як хел муносибат доштан; ҳамаро ба як чашм дидан; **дар ҳама ҷо хурӯс баробар чеғ мезанад** (*мақ.*) вазъият дар ҳама ҷо як хел аст; **об ба лаби ҷӯ(й) баробар шудан** хуб анҷом ёфтани кор, рӯ ба беҳбудӣ овардани кор.

**БАРОБАРАНДОЗА** برابراندازه аз ҷиҳати андоза якхела, аз ҷиҳати миқёсу миқдор якхела.

**БАРОБАРВАЗН** برابروزن аз ҷиҳати вазн мусовӣ, ҳамвазн.

**БАРОБАРВАЗНӢ** برابروزنی баробарвазн будан; ҳамвазнӣ.

**БАРОБАРӢ** برابری 1. ҳамвазнӣ, ҳамсонӣ, мутобиқат. 2. вазъияти мардум дар ҷамъият, ки дар ҳуқуқи сиёсӣ ва шаҳрвандӣ ҳама мусовӣ мебошанд, мусовот. 3. нисфӣ, нимӣ.

**БАРОБАРКУНҶА** برابرکنجه *ҳанд.* дорои кунҷҳои якхела.

**БАРОБАРҚИМАТ** برابرقیمت аз ҷиҳати қимат якхела, дорои баҳои ба ҳам монанд.

**БАРОБАРҚУВВА** برابرقوّه дорои қувваи баробар, қувваи якхела дошта.

**БАРОБАРМАЪНО** برابرمعنی дорои маънои якхела, ҳаммаъно.

**БАРОБАРМАЪНОӢ** برابرمعنایی баробармаъно будан, якхелагии маъно, ҳаммаъноӣ.

**БАРОБАРМИҚДОР** برابرمقدار аз ҷиҳати миқдор мусовӣ, аз рӯи шумор фарқнадошта.

**БАРОБАРНИҲОДА** برابرنهاده *ниг.* **баробарӣ**, эквивалент.

**БАРОБАРО** برآبرا **:дар айни баробаро** ҳангоми баромадан, дар ҳини хориҷ шудан аз ҷое.

**БАРОБАРПАҲЛУ** برابرپهلو *ҳанд.* дорои паҳлуҳои баробар аз ҷиҳати дарозӣ: **секунҷаи баробарпаҳлу**.

**БАРОБАРСУРЪАТ** برابرسرعت дорои суръати якхела, аз ҷиҳати суръат мусовӣ.

**БАРОБАРТАРАФ** برابرطرف *ҳанд.* дорои тарафҳои якхела аз ҷиҳати дарозӣ: **секунҷаи**

**барoбартараф**.

**БАРОБАРТАЪСИР** برابرتأثير *физ.* дорои таъсири якхела.

**БАРОБАРҲАҶМ** برابرحجم аз ҷиҳати ҳаҷм яксон, ҳаҷми якхела дошта.

**БАРОБАРҲУҚУҚ** برابرحقوق дорои ҳуқуқи якхела, аз ҷиҳати ҳуқуқ яксон.

**БАРОБАРҲУҚУҚӢ** برابرحقوقی баробарҳуқуқ будан, дорои ҳуқуқи якхела будан, аз ҷиҳати ҳуқуқ яксон будан.

**БАРОБАРШАВӢ** برابرشوی *исми амал аз* **баробар шудан**; мусовӣ шудан.

**БАРОВАР** برآور *ниг.* **боровар**.

**БАРОВАРАНДА** براورنده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **баровардан**; хориҷкунанда, берункунанда. 2. равонкунанда, иҷобаткунанда.

**баровард** براورد *асоси замони гузашта аз* **баровардан**.

**БАРОВАРД** براورد ҳисобу китоби пешакӣ, смета; ◊ **бо баровconfigurationду фуровард** (*гап задан ё шеър хондан*) а) бо риояи задаҳо ва тақозои маънӣ баланду паст хондани шеър; б) муқаддимапардозии дуру дароз дар гуфтор.

**БАРОВАРДА** براورده 1. *сифати феълии замони гузашта аз феъли* **баровардан**. 2. шахси ба мартабаи баланд расида, парваришёфта, тарбиятшуда. 3. бинои баланд, ҳисор, қалъа. 4. маҳсулот, моли истеҳсолшуда.

**БАРОВАРДАН** برآوردن 1. берун кардан, берун овардан; *муқоб.* **даровардан**; **овоз баровардан** садо додан, гап задан; **сар баровардан** а) сар берун кардан; б) пайдо шудан, намоён гардидан. 2. хориҷ намудан, бадар кардан; **аз кор баровардан** а) аз кор хориҷ кардан; б) *маҷ.* вайрон кардан, хароб кардан, ғайри қобили истифода сохтан. 3. боло бурдан, баланд кардан; бурдан; **ба кор баровардан** ба сари кор ҳозир кардан, ба кор сафарбар намудан. 4. истеҳсол кардан. 5. хонда ба маънояш сарфаҳм рафтан; хонда маънидод карда тавонистан. 6. нашр кардан: **рӯзнома баровардан** варақа баровардан; **духтар баровардан** духтарро бо тӯю сур ба шавҳар додан; **мондагиро баровардан** осори хастагиро бартараф кардан, мондагиро рафъ кардан, дам гирифтан; **мурда баровардан** мурдаро гӯрондан, дафн кардан, гӯру ҷӯб кардан; **нағзак баровардан** ба бемории нағзак дучор шудан; **об баровардан** ҷӯю канал канда, об ҷорӣ кунондан; **савод баровардан** саводнок кардан (шудан), соҳиби савод кардан (шудан); **таб баровардан** баланд шудани ҳарорати бадан, таб кардан; **хулоса баровардан** ба хулосае омадан, натиҷа гирифтан; **хун баровардан** а) ҷорӣ ё резондани хун ба воситаи раг задан; б) *д.* ҷонвареро кушта, худоӣ ё садақа кардан; **ҳоҷат баровардан** эҳтиёҷи касеро рафъ кардан; **аз гумони бад баровардан** рафъи бадгумонӣ кардан, бадгумониро бартараф сохтан; **аз дил** *чизе* **баровардан** чизеро фикр карда ёфтан; чизеро аз худ бофтан; ◊ **ном баровардан** машҳур шудан, шӯҳрат ёфтан, маъруф гардидан, овоза баровардан; **ғубори дил баровардан** кудуратро бартараф кардан; ғаму ғуссаро фаромӯш кардан, **қусури** *чизеро* **баровардан** товони чизеро гирифтан, талофӣ кардан, ба бадали коре (чизе) коре кардан, ки ҷои онро гирад; **ҷони** *касеро* **баровардан** а) ҳалок (нобуд) кардан; б) бисёр ба танг овардан; **аз роҳ баровардан** бероҳа кардан, аз роҳ задан; касеро гумроҳ кардан, ба корҳои бад талқин намудан; **аз хотир (ёд) баровардан** фаромӯш кардан; **гард аз** *чизе* **баровардан** несту нобуд кардан, маҳв кардан; **димор аз рӯзгори** *касе* **баровардан** касеро куштан, маҳв кардан, ҳалок намудан; *чизеро* **аз дили** *касе* **баровардан** а) ногуворӣ ва ё нохуширо фаромӯш кунондан; б) кинаро бартараф кунондан.

**БАРОВАРДАНӢ** برآوردنی шоистаи баровардан, дархӯри баровардан.

**БАРОВЕХТАН** برآويختن 1. овехтан, овезон кардан. 2. ба ҳам дарафтодан, часпу ҷидол кардан, афтударафт кардан.

**БАРОДАР** برادر 1. писари як падару модар нисбат ба писару духтарони дигари он падару модар, додар; **бародари зоида** ду писари аз як модар зоидашуда, бародари модаряк; **ҷумҳурии бародар** ҷумҳурии муносибати дӯстии чун бародар дошта. 2. *муҳотаб барои муроҷиати эҳтиромона нисбат ба мардон.*

**БАРОДАРАНДАР** برادراندر бародари падаряки

модарҷудо, ё баръакс, бародари ӯгай.

**БАРОДАРВОР** برادروار мисли бародар, бародарона.

**БАРОДАРЗАН** برادرزن *ниг.* **додарарӯс**.

**БАРОДАРЗОДА** برادرزاده фарзанди бародар, додарзода.

**БАРОДАРӢ** برادری бародар будан; дӯст будан чун бародар; **аз рӯи бародарӣ** дӯстона, самимона.

**БАРОДАРКУШ** برادرکش кушандаи бародар; **ҷанги бародаркуш**.

**БАРОДАРКУШӢ** برادرکشی якдигарро куштани бародарҳо; **ҷанги бародаркушӣ** *маҷ.* ҷанги дохилии як халқ.

**БАРОДАРОНА** برادرانه 1. ба таври бародар, чун бародар, ба монанди бародар. 2. самимӣ, самимона, дӯстона; **ёрии бародарона** кумаки беғарази дӯстона.

**БАРОДАРХОНД** برادرخواند марде, ки аз тарафи дӯсте ба сифати бародар шинохта шудааст, додархонд.

**БАРОДАРХОНДА** برادرخوانده *ниг.* **бародархонд**.

**БАРОДАРХОНДАГӢ** برادرخواندگی бародархонда будан, вазъ ва ҳолати бародархонда.

**БАРОДАРШАҲР** برادرشهر *нав.* шаҳре, ки бо шаҳри дигаре аҳду паймони дӯстии бародарона бастааст.

**БАРОДАРШӮӢ** برادرشوی *ниг.* **додаршӯ**.

**бароз** براز *асоси замони ҳозира аз* **барозидан**.

**БАРОЗ** I براز *кит.* зебоӣ, зинат ва некӯӣ, оростагӣ.

**БАРОЗ** II براز *кит.* чӯбе, ки дар кафшдӯзӣ миёни қолиби кафш *ва г.* мегузоранд; фона.

**БАРОЗАНДА** برازنده *кит. сифати феълии замони ҳозира аз* **барозидан**; зебанда; шоиста, сазовор.

**БАРОЗАНДАГӢ** برازندگی барозанда будан, шоистагӣ.

**БАРОЗИДАН** برازیدن *кит.* 1. хуб ва зебо кардан, оростан ва зинат додан. 2. сазовор будан, шоиста будан, зебанда будан.

**БАРОИ** برای *пешванд* 1. баҳри…, аз баҳри…; дар роҳи…; бо мақсади…: **барои гирифтани ҷои якум мубориза бурдан**; **барои ту** аз баҳри ту, ба хотири ту. 2. ба; **барои чӣ?** аз чӣ сабаб?; **барои як сол** ба муддати як сол; **барои ҳамин** ба ин сабаб, бинобар ин; **барои ин ки**… *пайвандак* бо сабаби ин ки…; бо мақсади ин ки…

**БАРОҚ** *а.* براق *гуфт.* 1. ало, алобуло. 2. пахмоқ; сермӯй; **абрӯвони бароқ** абрӯвони сермӯи парешон.

**БАРОҚАБРӮ** براقابرو он ки абрӯвони бароқ дорад.

**баромад** برآمد *асоси замони гузашта аз* **баромадан**; **баромад-баромади офтоб** қариби вақти тулӯи офтоб.

**БАРОМАД** I برآمد 1. *гуфт.* баромадан ба минбар барои суханронӣ (*дар маҷлису ҷамъомадҳо*); вориди саҳна шудан барои сурудхонӣ, раққосӣ (*дар консерту намоишҳо*); **баромад кардан** сухан кардан ё суруд хондан дар маҷлис ё консертҳо. 2. сарф. харҷ; масориф, хароҷот; **даромаду баромад** дахлу харҷ. 3. мансубият ба табақаҳои ҷамъиятӣ (*аз рӯи касбу кори падару модар*): **баромади иҷтимоӣ**.

**БАРОМАД** II برآمد баромадгоҳ; дари баромад.

**БАРОМАДА** برآمده *сифати феълии замони гузашта аз* **баромадан** (*ки бештар калимаҳои мураккаб месозад*: **азистеъмолбаромада** истеъмолнашаванда, ғайри мустаъмал, аз доираи истеъмол берушуда; **азкорбаромада** қобилияти кориашро гумкарда; заиф ва оҷизшуда: **чашмони азкорбаромада**).

**БАРОМАДАГӢ** برآمدگی *гуфт.* 1. *шакли дигари сифати феълии замони гузашта аз* **баромадан**. 2. дӯнг, дӯнгӣ, барҷастагӣ, бахше аз як чиз, ки аз қисматҳои дигар болотар, барҷастатар аст.

**БАРОМАДАН** برآمدن 1. берун шудан, хориҷ гаштан, бадар рафтан; *муқоб.* **даромадан**. 2. боло шудан, баланд шудан (*бо зина, ба бом*). 3. *тиб.* аз ҷо беҷо шудани устухони дасту пой *ва г.* 4. рафтан: **ба саёҳат баромадан, ба кӯча баромадан; ба кор баромадан** ба кор рафтан; ҳозир шудан ба сари кор; **ба пешвози** *касе* **баромадан** ба пешвози касе рафтан, касеро пешвоз гирифтан, истиқбол кардан. 5. раси-

дан. 6. рӯидан, рустан; сабз шудан. 7. шунида шудан, ба гӯш расидан, баланд шудан (*мас.*, *садо*). 8. пайдо шудан, ёфт шудан. 9. намудор гаштан. 10. тулӯъ кардан: **офтоб баромадан**. 11. сар задан, ба вуқуъ пайвастан. 12. содир шудан (*мас.*, *фармон, қарор*). 13. зуҳур кардан. 14. *бо сифати феълӣ омада, пуррагӣ ва тамомияти амалро ифода мекунад:* **дида баромадан**, **хонда баромадан; зӯр баромадан** ғолиб шудан, ғалаба кардан; **хеш баромадан** *бо касе* маълум шудани хешигарии ҳамдигар; **ғолиб баромадан** ғалаба кардан, нусрат ёфтан, музаффар гардидан; **аз гапи** *касе* **баромадан** мувофиқи гуфтаи касе амал накардан; нофармонӣ кардан; **аз даҳон баромадан** гуфта шудан, гуфтан; **аз ин мебарояд, ки**… аз ин маълум мешавад, ки…; аз ин ба чунин хулоса омадан мумкин аст, ки…; **аз кор баромадан** а) аз кор хориҷ шудан; б) *маҷ.* вайрон шудан, корношоям шудан; қобилияти кориро гум кардан; ба кор наомадани чизе; **аз хотир баромадан** фаромӯш шудан, аз ёд рафтан; **аз ӯҳдаи коре баромадан** лаёқати иҷрои кореро доштан; кореро иҷро карда тавонистан; **ба шавҳар баромадан** бо марде ақди никоҳ бастан, зани касе шудан; **гапи** *касе* **рост баромадан** тасдиқ шудани дурустии сухани касе; ◊ **гап аз як ҷо баромадан** як хел будани фикру андешаи чанд кас, ба ҳам мувофиқат кардани фикру гуфтори ду кас; **дуд аз ҷигар баромадан** сахт андӯҳгин шудан.

**БАРОМАДАНГОҲ** برامدن‌گاه *маҷ.* маҳалли тулӯъ, машриқ, ҷои баромадани офтоб.

**БАРОМАДГОҲ** برامدگاه ҷои баромад, маҳалли хориҷ шудан.

**БАРОМЕТР** *ю.* برامتر *ниг.* **фишорсанҷ**.

**БАРОМЕХТАН** برآمیختن 1. *ниг.* **омехтан**. 2. ба ҳамдигар дарафтидан, даст ба гиребон шудан, часпу талош кардан.

**БАРОМУДАН** برآمودن *кит.* 1. омудан, пур шудан, саршор шудан; пур кардан, саршор кардан. 2. омехтан, омезиш додан, дарҳам кардан.

**БАРОН** *фр.* بران яке аз унвонҳои дворянӣ дар баъзе кишварҳои Аврупо.

**БАРОНҒОР** برانغار *кит.* самти рости лашкар.

**БАРОНДАН** براندن *тарзи бавоситаи феъли* **бурдан**; **хоби** *касеро* **барондан** касеро хобондан; **хоби** *касеро* **барондан** касеро хобондан.

**барор** برار *асоси замони ҳозира аз* **баровардан**.

**БАРОР** برار пешрафт, муваффақият; омади кор; **авҷу барор** нашъунамо; ривоҷу равнақ; **барор гирифтани (кардани) кор** омад кардан, бо муваффақият анҷом ёфтани коре.

**БАРОРАНДА** برارنده *ниг.* **бароваранда**; истеҳсолкунанда, тавлидкунанда.

**БАРОРИШ** برارش *исми феълӣ аз* **баровардан**; қисме аз ягон нашрия.

**БАРОРНОК** برارناک бобарор, бомуваффақият, муваффақиятомез; пешрав.

**БАРОРНОКӢ** برارناکی баробарӣ, бомуваффақиятӣ, муваффақиятнокӣ; пешравӣ.

**БАРОРОСТА** برآراسته *ниг.* **ороста, ороишдида**.

**БАРОРОСТАН** برآراستن *кит., ниг.* **оростан**.

**БАРОСУДАН** برآسودن осудан, дам гирифтан.

**БАРОТ I** *а.* برات *кит.* 1. хати озодӣ, ҳуҷҷати авфи гуноҳ; бароти наҷот, раҳмнома, хати озодӣ. 2. ҳуҷҷате, ки дар асоси он пулу мол ба касе гузаронида мешавад, ҳавола.

**БАРОТ II** برات номи рӯзи 15-уми моҳи шаъбон – моҳи 8-уми солшумории ҳиҷрии қамарӣ.

**БАРОҲАТ** به‌راحت 1. орому осуда; бофароғат. 2. осудаҳолона, оромона; фориғболона.

**БАРОҲИМА** *а.* براهمه *ҷ.* **бараҳман**.

**БАРОҲИН** *а.* براهین *ҷ.* **бурҳон**.

**БАРОҲЕХТАН** براهیختن *кит.* аз ғилоф берун кашидан, баровардан (шамшерро).

**БАРОШУФТАН** برآشفتن дар ғазаб омадан, хашмгин шудан, шӯридан; ба ҳаяҷон омадан.

**БАРОЯНД** برایند хосияти таъсири омилҳои гуногун; **бароянди нерӯҳои сиёсӣ**.

**БАРОЯНДА** براینده *сифати феълии замони ҳозира аз* **баромадан: марди аз хона бароянда, ҷавони ба дарахт бароянда**.

**БАРПАРИДАН** برپریدن ба парвоз омадан, паридан, парвоз кардан.

**БАРПО** برپا 1. пойдор, барқарор; устувор. 2. барафрохта, қоим; **барпо кардан (намудан)** а) бунёд кардан, сохтан, бино кардан; таъсис

кардан; б) оростан (базм ё ҷашнеро); в) хезондан, бардоштан (*мас.*, *фитна, ошӯб, гавго ва г.*); **барпо шудан (гардидан, гаштан)** а) сохта шудан, бунёд гардидан, бино шудан; қомат рост кардан; б) таъсис ёфтан, ташкил шудан; в) баргузор гардидан, доир шудан; г) рӯй додан, ба вуқӯъ омадан.

**БАРПОКУНАНДА** برپاکننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **барпо кардан**; 1. созанда, бинокор; бунёдгар. 2. ташкилкунанда, муассис.

**БАРР** *а.* بر *ниг.* **бар(р)**.

**БАР(Р)А** برّه 1. бачаи гӯсфанд; бачаи оҳу; **барраи ширмаст** барраи фарбеҳи ширхор. 2. *маҷ.* тару тоза, ботароват: **пиёзи барра**, **бодиринги барра**; ◊ **бурҷи барра** *ниг.* **ҳамал (бурҷи ҳамал)**.

**БАРРАБИРЁН** برّه‌بریان барраи бирён, гӯшти бирёнкардашудаи барра.

**БАРРАГОВ** بره‌گاو *кит.* **гӯсола**.

**БАРРАЗОӢ** بره‌زائی барра зоидани меш.

**БАРРАКАБОБ** برّه‌کباب кабоби аз гӯшти барраи дар буғ ва ё дар сих пухта.

**БАРРАПИЁЗ** برّه‌پیاز пиёзи кабуди тару тоза.

**БАРРАСИДАН** برّسیدن 1. расидан, даромадан. 2. тафтиш кардан, кофтуков кардан. 3. иттилоъ ҳосил кардан, хабар ёфтан, фаҳмидан.

**БАРРАСӢ** برّسی таҳқиқ, омӯзиш, мутолиа: **баррасӣ кардан**, **баррасӣ шудан**.

**БАРРАЧА** برّه‌چه 1. *шакли тасгири* **барра**. 2. *маҷ.* азиз, меҳрубон (*одатан ҳангоми навозиш ва дӯстдории фарзанди хурдсол мегӯянд*).

**БАРРЕЛ** *англ.* بریل воҳиди паймоиши ҷисмҳои пошхӯранда ва моеъ дар баъзе мамлакатҳо (*мас.*, *баррели нафт дар Амрико ба 159 л. баробар аст*).

**БАРРӢ** برّی *мансуб ба* **бар(р)**; биёбонӣ, даштӣ.

**БАРРОҚ** *а.* برّاق барқзананда, дурахшон, тобон; **барфи барроқ** барфи сафеди ҷилодиҳанда; **чашмони барроқ** чашмони оташбори пурнур.

**БАРРУСТАН** بررستن *кит.* рӯида боло гирифтан, сабзида қад афроштан, қад баланд намудан.

**БАРРӮИДАН** بررویيدن *кит.* рӯидан, рустан.

**БАРС** برس **:гурсу барс** *гуфт.* тануманди боқувват.

**БАРСАМ** برسم *кҳн.* химчаҳо ё шохчаҳое аз дарахти газ ё анор, ки рӯҳониёни зардуштӣ дар мавриди иҷрои маросими динӣ ба даст мегирифтанд.

**БАРСОМ** برسام *тиб.* варами шуш, зотулҷанб (плеврит).

**БАРСОХТАН** برساختن *кит.* сохтан, омода кардан, ҳозир гардонидан.

**БАРТАН** برتن *кит.* мағрур, мутакаббир; *муқоб.* **фурӯтан**.

**БАРТАНГ** برتنگ 1. тасмае, ки бо он зинро бар пушти асп мебанданд. 2. мавзее дар Бадахшони Тоҷикистон.

**БАРТАНГӢ** برتنگی 1. *мансуб ба* **Бартанг** (ноҳия). 2. сокини Бартанг.

**БАРТАНИДАН** برتنيدن *ниг.* **танидан**.

**БАРТАНӢ** برتنی мағрурӣ, такаббур, *муқоб.* **фурӯтанӣ**.

**БАРТАР** برتر 1. болотар, авлотар: **бартар донистан**. 2. баландтар; *муқоб.* **фурӯтар**. 3. онсӯтар, фаротар.

**БАРТАРАФ** برطرف **:бартараф кардан (намудан)** барҳам додан, нест кардан, аз байн бурдан; рафъ кардан; дур кардан; **бартараф шудан (гардидан)** барҳам хӯрдан, нест шудан, аз байн рафтан; яктарафа шудан.

**БАРТАРАФКУНАНДА** برطرف‌کننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **бартараф кардан;** барҳамдиҳанда, несткунанда, азбайнбаранда, рафъкунанда.

**БАРТАРАФШУДА** برطرف‌شده *сифати феълии замони гузашта аз* **бартараф шудан**; барҳамхӯрда, нестшуда, рафъгардида.

**БАРТАРИДОШТА** برتری‌داشته *сифати феълии замони гузашта аз* **бартарӣ доштан**.

**БАРТАРИН** برترین 1. болотарин аз ҷиҳати мақом, синну сол *ва г.* 2. дорои болотарин макон, болотарин.

**БАРТАРИҶӮӢ** برتری‌جویی бартарӣ ҷустан дар мақоми корҳои дигар аз дигарон, худро аз

дигарон баландтар донистан, авлавиятҷӯӣ.

**БАРТАРӢ** برتری 1. бартар будан, афзалият, фавқият; имтиёз; **бартарӣ доштан** афзалият доштан, фазилат доштан, беҳтар будан. 2. баландӣ, иртифоъ.

**БАРТЕР** *англ.* برتیر мубодилаи бевоситаи молу чиз ё ягон хизмат дар байни муассисаҳову давлатҳо.

**БАРТОФТАН** برتافتن 1. тоб додан, тофтан. 2. баргардонидан, дур кардан.

**БАРӮЙХАТГИРӢ** برویخط‌گیری *дурусташ* **рӯихатгирӣ**.

**БАРӮМАНД** برومند 1. нерӯи қавӣ, рашид. 2. боровар, мевадор. 3. ҳосилхез, обод. 4. комёб, комраво.

**БАРФ** برف резаҳои майдаи оби яхбаста, ки дар зимистони хунук меборад; **аз барф гурехта ба борон дучор шуд** (*зарб.*); **барфи лаклакӣ** барфе, ки порча-порча, паға-паға меборад; **барфи тар** барфе, ки вақти боридан аз мулоимии ҳаво ба замин расидан замон об шуда меравад; **барф барин сафед** а) ниҳоят сафед, тамоман сафед; б) *маҷ.* сафеду зебо; ◊ **барфи сар** мӯи сафеди сар.

**БАРФАК** برفک *шакли тасгири* **барф**. 1. заррахои яхӣ, ки бар асари дохил шудани об ба дохили яхкунаки яхдон дар канорҳои он пайдо мешавад. 2. духтари барфии афсонавӣ, ки гӯё бо омадани баҳор об шуда мерафтааст, набераи бобои барфӣ.

**БАРФАКТАРОШ** برفک‌تراش абзори пластикӣ, ки бо он барфакҳои яхдонро тоза мекунанд.

**БАРФАНДОЗ** برف‌انداز 1. бориши шадиди барф. 2. ҷои партоби барф.

**БАРФАРОЗАНДА** برفرازنده болобар, болобаранда, баландкунанда.

**БАРФАРОЗИДАН** برفرازیدن *ниг.* **барафрохтан**.

**БАРФАРОХТАН** برفراختن *ниг.* **барафрохтан**.

**БАРФАРОШТА** برفراشته *ниг.* **барафрошта**.

**БАРФАРОШТАН** برفراشتن *ниг.* **барафроштан**.

**БАРФБЕЛКУНӢ** برف‌بیلکنی аз барф тоза кардани рӯи ҳавлӣ, болои бом *ва г.* (*бо бели махсус*).

**БАРФБОЗӢ** برف‌بازی 1. бозиест, ки бачагон якдигарро шӯхикунон бо барф мезананд ва ё ба барф меғелонанд. 2. бозии парандагон, ки худро ба барф межӯлонанд ё барфро ба ҳар тараф мепошанд.

**БАРФГИР** برف‌گیر хусусияти замин, минтақа, кӯҳ ё ҳар чизе, ки бо сабаби сардӣ ё баландии зиёд ё соягӣ доимо ё вақти зиёде барфпӯш аст.

**БАРФГИРИФТА** برف‌گرفته пӯшида бо барф, барфпӯш.

**БАРФИКАНДАН** برفکندن *ниг.* **барафкандан**.

**БАРФИН** برفین 1. *ниг.* **барфӣ**. 2. барфдор, барфнок; пурбарф.

**БАРФИШОНДАН** برفشاندن *ниг.* **барафшондан**.

**БАРФӢ** برفی 1. аз барф сохташуда; **одами барфӣ** ҳайкале, ки бачаҳо бозикунон аз барф месозанд. 2. мактуби манзуме, ки дӯстон, одатан вақти боридани барфи аввал, номаълум ба якдигар месупоранд ва дар он мактуб оростани зиёфате бо зикри номҳои таом ва обу мева хоҳиш карда мешавад; агар ҳангоми супоридан соҳиби мактуб ба даст афтад, маҷбур аст, ки айни он зиёфатро худи ӯ ташкил кунад: **хати барфӣ**. 3. зиёфате, ки ба муносибати бохти хати барфӣ ороста мешавад; **бобои барфӣ** *ниг.* **бобо**.

**БАРФКӮБ** برف‌کوب **:боди барфкӯб** боди тунде, ки барфро ба дару девор мекӯбад.

**БАРФКӮРӢ** برف‌کوری *тиб.* осеб дидани чашм бар асари рӯзҳои офтобӣ муддати зиёд нигоҳ кардан ба барф.

**БАРФНИГОҲДОРӢ** برف‌نگاه‌داری *кишов.* ба таври сунъӣ нигоҳ доштани барфҳои зимистон дар заминҳои кишт барои намӣ.

**БАРФОБ** برف‌آب 1. обе, ки дар натиҷаи об шудани барф ба вуҷуд меояд, оби барф. 2. обе, ки барои сарду хунук шудан миқдоре барф ба он мепартоянд.

**БАРФОЛУД(А)** برف‌آلود(ه) ба барф олуда, бо барф омехта, барфаралаш: **боди барфолуд, борони барфолуд, тӯфони барфолуд**.

**БАРФОМЕХТА** برف‌آمیخته махлут бо барф, барфолуд.

**БАРФОСО** برف‌آسا барфвор, монанди барф сафед, ниҳоят сафед.

**БАРФПОК** برف‌پاک *ниг.* **барфпоккун**.

**БАРФПОККУН** برف‌پاک‌کن василае барои тоза кардани шишаҳои пеш ва ақиби мошин аз барфу борон ва ғайра, барфпок.

**БАРФПОРА** برف پاره *ниг.* **барфреза**.

**БАРФПӮШ** برف‌پوش бо барф пӯшонидашуда.

**БАРФРЕЗА** برف‌ریزه заррaҳои барф, пораҳои барф.

**БАРФРЕЗОН** برف‌ریزان 1. ҳангоми резиши барф. 2. *мач.* зимистон.

**БАРФРӮБ** برف‌روب рӯбандаи барфҳои кӯчаву хиёбонҳо *ва г.*

**БАРФРӮБА** برف‌روبه *ниг.* **барфтӯда**.

**БАРФРӮБӢ** برف‌روبی рӯфтани барф, тоза кардани барфи кӯчаву роҳҳо; **мошини барфрӯбӣ** мошини махсус барои рӯфта ҷамъ карда бурдани барфҳои кӯчаву роҳҳо, майдонҳои фурудгоҳ *ва г.*

**БАРФСАНҶ** برف‌سنج асбоб барои муайян кардани ғафсии қабати барф.

**БАРФТОЗАКУНАК** برف‌تازه‌کنک тозакунандаи барфҳои пиёдароҳҳову хиёбонҳо, поккунандаи барфҳо; мошини барфрӯбӣ.

**БАРФТӮДА** برف‌توده тӯдаи барф, анбӯҳи барф, ки аз бориши зиёд ба вуҷуд омада ва ё аз кӯҳҳо кӯчида афтода бошад.

**БАРФТӮФОН** برف‌طوفان тӯфони барфолуд.

**БАРФУЗУДАН** برفزودن афзудан, зиёд кардан.

**БАРФУРӮЗОНДАН** برفروزاندن афрӯхтан, шӯълавар кардан.

**БАРФУРӮХТАН** برفروختن *ниг.* **барафрӯхтан**.

**БАРХ** برخ 1. бахш, қисмат. 2. баҳра, насиб.

**БАРХАТО** برخطا саҳван, иштибоҳан; ба ғайри қасд.

**БАРХАФЧ** برخفچ *кит., ниг.* **кобус**.

**БАРХЕ** برخی 1. *ниг.* **баъзе**. 2. андаке; ҳиссае, қисме.

**БАРХЕЗОН(И)ДАН** برخیزاندن//برخیزانیدن *тарзи бавоситаи* **бархестан**; 1. ба по хезондан, аз ҷо баланд кардан. 2. *мач.* ба шӯр овардан, шӯрондан.

**БАРХЕСТАН//БАРХОСТАН** برخیستن//برخاستن 1. ба по хестан, баланд шудан аз ҷо. 2. бедор шудан аз хоб, аз ҷои хоб хестан. 3. қиём кардан, исён бардоштан; **ба по бархостан** қиём кардан, исён бардоштан**; ба ҷанг бархостан** омодаи ҷанг шудан; **валвала бархестан** шӯру ошӯб барпо шудан; **ҷанг бархестан** ҷанг рӯй додан, ҳарб сар шудан.

**БАРХИЛОФ** برخلاف хилофи чизе ё касе.

**БАРХИРА** برخیره *кит.* беақлона, бетамизона, беадабона.

**БАРХӢ** برخی *кит.* фидо, қурбонӣ, фидя.

**БАРХОН** برخان теппаҳои қумӣ, ки бод дар баъзе биёбонҳо дуруст мекунад, ки аз ҷо ба ҷое мекӯчанд.

**БАРХОСТ** برخاست **:нишасту бархост** шиштухез; мусоҳибат.

**БАРХОСТА** برخاسته баландшуда, барҷаста.

**БАРХОСТАН** برخاستن *ниг.* **бархестан**.

**БАРХУР** برخور *ниг.* **бархӯр**.

**БАРХУРАНДА** برخورنده нороҳаткунанда, сахт расида, ҳақоратомез.

**БАРХУРДА** برخورده бо ҳам зада, тасодумкарда.

**БАРХУРДОР** برخوردار баҳраманд, баҳравар; комёб; **бархурдор шудан** баҳра бурдан аз чизе, баҳраманд гардидан.

**БАРХУРДОРӢ** برخورداری бархурдор будан; баҳрамандӣ, баҳравардӣ.

**БАРХУРӮШИДАН** برخروشیدن *ниг.* **хурӯшидан**.

**БАРХӮР** برخور *кит.* 1. баробар, ҳамто. 2. *ниг.* **бархурдор**.

**бархӯрд** برخورد *асоси замони гузашта* аз **бархӯрдан**.

**БАРХӮРД** برخورد 1. ба ҳам расидани ду чиз; тасодум. 2. дучоршавӣ, ҳамдигарро дидан, мулоқот. 3. чигунагии рафтор, муносибат. 4. даргирӣ, муноқиша.

**БАРХӮРДАН** برخوردن 1. ба ҳам расидан, ба чизе сахт расидан; задан. 2. дучор шудан, вохӯрдан; **назар ба чизе бархӯрдан** чашм ба чизе афтодан.

**БАРХӮРДОР** برخوردار *ниг.* **бархурдор**.

**БАРХӮРДОРӢ** برخورداری *ниг.* **бархурдорӣ**.

**БАРҲАВО** برهوا 1. баланду васеи хушҳаво. 2. *маҷ.* ҳамашунав, шунаво.

**БАРҲАЁТ** برحیات дар қайди ҳаёт, зинда.

**БАРҲАЗАР** برحذر 1. боэҳтиёт, хабардор. 2. *кит.* тарсу ҳароснок, хавфу бимнок.

**БАРҲАҚ** برحق ҳаққонӣ, дуруст, ҳақдор.

**БАРҲАМ** برهم **:барҳам додан** нест кардан, аз байн бурдан; **барҳам задан** вайрон кардан; несту нобуд кардан, маҳв кардан; **барҳам хӯрдан** аз байн рафтан, нест шудан.

**БАРҲАМДИҲӢ** برهم‌دهی *исми амал аз* **барҳам додан**; нест кардан, аз байн бурдан; қатъ кунондани фаъолияти ширкате ё созмоне.

**БАРҲАМЗАН** برهم‌زن барҳамдиҳанда, несткунанда, азбайнбаранда.

**БАРҲАМХӮРӢ** برهم‌خوری *исми амал аз* **барҳам хӯрдан**; нест шудан; азбайнравӣ; фаъолияти худро қатъ кардани созмоне.

**БАРҲАМХӮРДАГӢ** برهم‌خوردگی ошуфтагӣ, парешонӣ.

**БАРЧ** برچ *ниг.* **барш**.

**БАРЧА** برچه *бот.* андоми модинаи гул, ки даруntarин бахши гул аст ва аз се бахш – гулола, хома ва тухмдон ташкил шудааст.

**БАРЧАК** برچک *кӯҳн.* гулбанди дастаи найза ё шамшер.

**БАРЧАСП** برچسپ тамғаи рӯи молҳои тиҷоратӣ, ки дар он ном ва нархи мол, корхонаи истеҳсолкарда *ва г.* зикр ёфтааст.

**БАРЧИДА** برچیده *сифати феълии замони гузашта аз* **барчидан**; интихобшуда, баргузида.

**БАРЧИДАГӢ** برچیدگی барчида шудан; *маҷ.* аз байн рафтани коре, муассисае, низоми давлате *ва г.*

**БАРЧИДАН** برچیدن *ниг.* **чидан**.

**БАРҶАСТА** برجسته 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **барҷастан**; ҷаҳида, барҷаста хестан. 2. баромада, болобаромада, дӯнг. 3. *маҷ.* намоён, машҳур, бузург: **олими барҷаста**, **шоири барҷаста**.

**БАРҶАСТАГӢ** برجستگی 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **барҷастан**. 2. баромадагӣ, дӯнгӣ.

**БАРҶАСТАДӮЗӢ** برجسته دوزی навъи гулдӯзӣ ва эҷоди нақшу нигор бо шакли барҷаста ба рӯи порчаҳо, матоъҳо ва монанди инҳо.

**БАРҶАСТАКОР** برجستکار он ки барҷастакорӣ мекунад.

**БАРҶАСТАКОРӢ** برجستکاری амал ва кори барҷастакор.

**БАРҶАСТАН** برجستن 1. ҷаҳидан, (боло) паридан. 2. бархестан, зуд хестан. 3. дамида баромадан.

**БАРҶАСТАРУХСОР** برجسته‌رخسار он ки рухсораҳои бардамида дорад.

**БАРҶАСТАТАБЪ** برجسته‌طبع дорои табъи баланд, соҳиби завқи бадеӣ ва заковат.

**БАРҶАСТАТАБЪӢ** برجسته‌طبعی табъи баланд доштан, соҳиби табъи баланд будан.

**БАРҶАСТАУСТУХОН** برجسته‌استخوان он ки устухонҳои бадани ӯ намоён аст.

**БАРҶАҲИДАН** برجهیدن *ниг.* **барҷастан**.

**БАРҶО** برجا барқарор, пойдор; **барҷо мондан** барқарор мондан, боқӣ мондан.

**БАРҶОМОНДА** برجامانده 1. беморе, ки ба сабаби вазнинии касалиаш аз ҷо хеста наметавонад. 2. нотавон, заиф; **пири барҷомонда** пири фартут, дармонда; **барҷомонда шудан** сусту бемадор шудан.

**БАРҶОМОНДАГӢ** برجاماندگی нотавонӣ, сустӣ, заифӣ.

**БАРҶӮШИДАН** برجوشیدن *кит.* 1. ҷӯшидан, ҷӯш задан. 2. *маҷ.* шӯридан, ошуфтан.

**БАРШ//БАРЧ** برش//برچ маъҷунест кайфовар, ки афюн ва дорувории дигарро бо асал омехта мепазанд.

**БАРШИКАСТА** برشکسته шикастхӯрда, шикас-

та.

**БАРШИКОФТАН** برشکافتن *ниг.* **шикофтан**.

**БАРШПАЗ** برشپز он ки барш тайёр мекунад, пазандаи барш.

**БАРШУДА** برشده *сифати феълии замони гузашта аз* **бар шудан**.

**БАРШУДАН** برشدن *кит.* боло шудан, боло баромадан, боло рафтан.

**БАРШУКУФТАН** برشکفتن *кит., ниг.* **шукуфтан**.

**БАРШУМУРДАН** برشمردن *кит., ниг.* **шумурдан**.

**БАРШӮРИДАН** برشوریدن *кит.* шӯридан, ба шӯр омадан.

**БАРЪАКС** برعکس вожгуна; билъакс, бархилоф; **баръакси**… бар хилофи…, бар зидди…, алорағми…

**БАРЪАЛО** برعلا ошкоро, рӯирост; аён, ба таври возеҳ, равшан.

**БАРЪАЛОИНА** برعلاینه ба таври возеҳ, равшан.

**БАС** بس 1. басанда, кифоя, кофӣ. 2. басо, басе, бисёр, хеле. 3. фақат, танҳо. 4. чун, азбаски, баски; **зи (аз) бас** чунки, азбаски, аз сабаби ин ки; **бас набуд, ки**…, кифоя набуд, ки …; ҳаминаш намерасид, ки…; кам набуд, ки …; **бас кардан** қатъ кардан, бозистодан; тарки коре кардан.

**БАСАБР** بصبر *ниг.* **босабр**.

**БАСАБРӢ** بصبری *ниг.* **босабрӣ**.

**БАСАБРОНА** بصبرانه *ниг.* **босаброна**.

**БАСАВЛАТ** بصولت *ниг.* **босавлат**.

**БАСАҒДА** بسغده *кит.* тайёр, омода, муҳайё.

**БАСАЗО** بسزا чунон ки бояду шояд, сазовор.

**БАСАЛ** *а.* بصل *кит., ниг.* **пиёз**.

**БАСАЛИҚА** بسلیقه *ниг.* **босалиқа**.

**БАСАНДА** بسنده кифоякунанда, кофӣ, кифоя.

**БАСАР** *а.* بصر 1. чашм, дида. 2. биноӣ, қувваи босира.

**БАСАРИШТА** بسرشته *ниг.* **босаришта**.

**БАСАРФА** بەصرفه сарфакор, эҳтиёткор дар харҷ.

**БАСАРФАГӢ** بصرفگی сарфакорӣ, эҳтиёткорӣ дар харҷ.

**БАСАФО** بصفا *ниг.* **босафо**.

**БАСАҲНАГУЗОРАНДА** بسحنه‌گذارنده роҳбари ба саҳна гузоштани намоишҳои театрӣ, таҳиягари намоишҳои саҳнавӣ.

**БАСЕ** بسی 1. бисёр, зиёд; ниҳоят; басо. 2. бисёрҳо; борҳо.

**БАСЕЧИДАН** بسیچیدن *кит.* 1. тайёрӣ дидан, омодагӣ гирифтан. 2. қасд кардан, ирода кардан.

**БАСЕҶ** بسیج *ниг.* **басич**.

**БАСЕҶИДАН** بسیجیدن *ниг.* **басечидан**.

**БАСИМ** بسیم *кит.* хандонрӯ, шукуфтарӯй; он ки чеҳраи ӯ ҳамеша моил ба табассум аст.

**БАСИР** *а.* بصیر 1. бино, бинанда. 2. *маҷ.* бофаросат, зирак, дурандеш, доно.

**БАСИРАТ** *а.* بصیرت 1. биноӣ, биниш. 2. *маҷ.* фаросат, зиракӣ, хушфаҳмӣ.

**БАСИТ** *а.* بسیط *кит.* 1. ҷои фарох, паҳновар ва васеъ. 2. сатҳи кураи Замин, рӯи Замин; **басити Замин** рӯи Замин. 3. сода, ғайри мураккаб: **ададҳи басит**. 4. *адш.* номи баҳри шеърест дар вазни арӯз.

**БАСИТЕЗА** بستیزه ситезакорона, бо хашму хусумат: **сухани баситеза**.

**БАСИҶ//БАСИЧ** بسیج//بسیچ 1. омодагии қувваҳои низомӣ; сафарбарии аҳолӣ ба сафи низомиён. 2. ҷиҳоз, асбоб, васоил; **басич додан** васоили иҷрои кореро омода кардан.

**БАСКЕТБОЛ** *англ.* بسکتبال *варз.* бозиест, ки тӯбро дар тарафи ҳариф ба тӯрсабади сари чӯб бо даст мепартоянд, то аз бозӣ хол гиранд.

**БАСКЕТБОЛБОЗ** بسکتبال‌باز *варз.* он ки дар бозии баскетбол иштирок мекунад, бозигари баскетбол: **дастаи баскетболбозон**.

**БАСКЕТБОЛБОЗӢ** بسکتبال‌بازی 1. бозии баскетбол. 2. машғулияти баскетболбозон.

**БАСКИ** بسکه *шакли кӯтоҳшудаи* **азбаски**.

**БАСМАБАС** بسمبس *шакли гуфтугӯии* **баҳс ба баҳс**.

**БАСО** بسا *ниг.* **басе**.

**БАСОВАНДА** بساونده *кит.* ламскунанда, молишкунанда.

**БАСОВИДАН** بساویدن *кит.* ламс кардан, молидан, дастмол кардан.

**БАСОМАД** بسآمد шумораи чизе, ки такрор мешавад: **басомади вожаҳо** андоза ва миқдори истифодаи вожаҳо, фаровонӣ.

**БАСОМАДӢ** بسآمدی *марбут ба* **басомад**; бар асоси басомад **фарҳанги басомадӣ**.

**БАСОМОН** بسامان мураттаб; муназзам; басаранҷом.

**БАСОТИН** *а.* بساتین *ҷ.* **бӯстон**.

**БАСТ** I بست 1. баста, банд. 2. як навбат кор, ки баъд аз он коргарон иваз мешаванд; ҳайати корӣ, штат, шумораи кормандон аз рӯи вазифаи корӣ басти кормандони як муассиса. 3. ◊ **қаду баст** а) қаду қомат; б) *киноя аз* ҷусса, тану тӯш.

**БАСТ** II بست *кит.* 1. фарохӣ, вусъат. 2. баён, шарҳ, тафсилот.

**БАСТА** بسته 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **бастан**. 2. чизи дар банд кардашуда (*бо таноб, когаз ё матое*). 3. пӯшида, масдуд; *муқоб.* **кушода: дари баста; баста шудан** а) пӯшида шудан, маҳкам шудан; б) фаъолияти худро қатъ кардан, барҳам хӯрдан (-и идорае); **роҳи гурез баста будан** имконияти гурез намондан, мавҷуд набудани имкони фирор. 4. побанд, асир, гирифтор. 5. *маҷ.* вобаста, алоқадор. 6. сахтшуда, яхшуда (*аз ҳолати шуррутӣ*): **шири баста, хуни баста**; ◊ **иштиҳо баста шудан** хоҳиши хӯрокхӯрӣ надоштан, иштиҳо надоштан.

**БАСТАБАНД** بسته‌بند он ки кораш бастабандӣ аст.

**БАСТАБАНДӢ** بسته‌بندی баста-баста кардан, печонда бастани моле (*мас., ба қуттиҳо, халтачаҳо*).

**БАСТАГӢ** I بستگی 1. *шакли дигари сифати феълии замони гузашта аз* **бастан**. 2. масдудӣ; банд будан: **бастагии роҳ**.

**БАСТАГӢ** II بستگی *кит., ниг.* **вобастагӣ**.

**БАСТАГОН** بستگان 1. касоне, ки бо ҳамдигар хешовандӣ доранд. 2. вобастагон ва атрофиёни шахс, мулозимон.

**БАСТАДАМ** بسته‌دم *кит.* лаббаста, даҳонбаста, хомӯш.

**БАСТАДАСТ** بسته‌دست 1. дастбаста. 2. *маҷ.* он ки имкони иҷрои ягон корро надорад.

**БАСТАДАҲОН** بسته‌دهان даҳонбаста, гунг, забонбаста.

**БАСТАДИЛ** بسته‌دل дилтанг, озурдахотир.

**БАСТАЗАБОН** بسته‌زبان забонбаста, гунг, даҳонбаста.

**БАСТАКОР** بسته‌کار 1. *ниг.* **оҳангсоз**. 2. он ки ба бастабандӣ машғул аст.

**БАСТАМИЁН** بسته‌میان он ки доимо омодаи корест, миёнбаста, омода, тайёр.

**БАСТАН** بستن 1. гиреҳ карда пайвастан, нӯг ба нӯг васл кардан (*нӯги ду риштаро*). 2. чизеро ба чизе ё ба ҷое бо банд пайвастан (*аспро ба ароба, харро ба дарахт, барзаговро ба ҷуфт ва г.*); *муқоб.* **кушодан**. 3. печондан (*чизеро ба чизе*); **салла бастан** салларо ба гирди сар печонидан. 4. *тиб.* латтапеч кардан (*мас., ҷароҳатро*); ҷо ба ҷо монда печондан (*ҷои шикастаи устухонро*). 5. банд кардан, масдуд кардан (*мас., пеши обро бо банд*); **роҳи (пеши роҳи)** *касеро* **бастан** монеи кори касе шудан, ба касе имкони иҷрои кореро надодан. 6. пӯшондан (*дару тирезаро*); қулф зада маҳкам кардан; *муқоб.* **боз кардан**. 7. *маҷ.* маҷбур ба бозистодан кардан, қатъи фаъолият намудан(-и идора ё мағозае). 8. баровардан, мева пайдо кардани растание: **муғҷа бастан, ғӯра бастан**, **хӯша бастан**. 9. афсурдан, мунҷамид шудан: **ях бастан, қаймоқ бастан**. 10. мунъақид кардан, қабул кардан (*қарордод, шартнома ё аҳду паймони байни ду кас ё ду давлат*): **аҳднома бастан, шартнома бастан**. 11. *чун феъли ёридиҳанда бо баъзе калимаҳо омада, феъли таркибӣ месозад*: **бор бастан, занҷир бастан, нақш бастан, рахт бастан, саф бастан; манаҳи** *касеро* **бастан** а) бо порчаи суфе сару манаҳи мурдаро печонда бастан (*то ҷоғаш наафтад*); б) *маҷ.* касеро хомӯш кардан, аз гапи бисёр боздоштан; ◊ **дил бастан** а) меҳр мондан, дӯст доштан; б) розӣ шудан, тан додан; **лаб (фурӯ) бастан** хомӯш (сокит) шудан, сукут кардан; **меҳр**

**бастан** дӯст доштан, нағз дидан, дил бастан; **умед бастан** дар умеди касе (чизе) шудан, чашм доштан; умедвор шудан; **чашм (дида) бастан** чашм пӯшидан, нанигаристан; **шеър бастан** шеър бофтан, шеър эҷод кардан; **бори сафар бастан // рахти сафар бастан** сафар кардан, мусофират кардан; рафтан; **даҳони** *касеро* **бастан** касеро хомӯш кунондан, аз гуфтор боздоштан; **забони** *касеро* **бастан** касеро хомӯш кардан, касеро аз сухан бозмондан; **ба по ҳино бастан** *гуфт.* дар мавриди суст ҳаракат кардани ягон воситаи нақлиёт ё дар иҷрои коре шитоб накардани касе гуфта мешавад; **сӯҳбат қаймоқ бастани** тафсидани сӯҳбат (авҷ гирифт).

**БАСТАНӢ** بستنى 1. қобилияти бастан, басташаванда: **як бастанӣ ангур** *гуфт.* як хӯша ангури ба банд (ток) басташаванда. 2. яхмос, ширях.

**БАСТАПО** بسته‌پا побанд, гирифтор.

**БАСТАТ** *а.* بسطت *кит.* вусъат, паҳноӣ, кушодагӣ, фарохӣ.

**БАСТАШАВАНДА** بسته‌شونده *сифати феълии замони ҳозира аз* **баста шудан**.

**БАСТАШУДА** بسته‌شده *сифати феълии замони гузашта аз* **баста шудан**.

**БАСУРЪАТ** بسرعت *ниг.* **босуръат**.

**БАТ** *а.* بط *кит.* мурғобӣ.

**БАТАДБИР** بتدبير *ниг.* **ботадбир**.

**БАТАДРИҶ** بتدريج тадриҷан, дараҷа ба дараҷа, оҳиста-оҳиста; андак-андак.

**БАТАКРОР** بتكرار такроран, такрор, ба такрор, ба каррот.

**БАТАЛ** *а.* بطل *кит.* шуҷоъ, далер, диловар.

**БАТАЛИОН** *фр.* بتليان *ҳ.* қисми низомӣ, ки аз сечор рота ва взводҳои гуногун иборат буда, ба ҳайати полк дохил мешавад.

**БАТАМКИН** بتمكين *ниг.* **ботамкин**.

**БАТАМОМ** بتمام *ниг.* **тамоман**.

**БАТАР** بتر *шакли кӯтоҳшудаи* **бадтар; балову батар** *ниг.* **бало**.

**БАТАРЕЯ** I *фр.* بتريه *ҳ.* қисми артиллерия ё миномётҳо, ки аз якчанд тӯп ё миномёт иборат аст.

**БАТАРЕЯ** II *фр.* بتريه пайвастаи гурӯҳи олот, таҷҳизот *ва г.* барои амали якҷоя, барқанбор: **батареяи аккумуляторӣ**, **батареяи буғӣ, батареяи гармидиҳӣ**.

**БАТАРОВАТ** بطراوت *ниг.* **ботароват**.

**БАТАРТИБ** بترتيب *ниг.* **ботартиб**.

**БАТАРТИБАНДОЗӢ** بترتيب‌اندازى *исми амал аз* **ба тартиб андохтан** *ва* **ба тартиб овардан;** ба тартиб даровардан, муназзам кардан.

**БАТАРТИБОВАРӢ** بترتيب‌آورى *ниг.* **батартибандозӣ**.

**БАТАФСИЛ** بتفصيل *ниг.* **ботафсил**: **маълумоти батафсил**.

**БАТБОТ** بتبات *бот.* як навъ гиёҳи худрӯест аз оилаи торониҳо, ки дар чармгарӣ барои ранг кардан ба кор мебаранд.

**БАТЕЪ** *а.* بطئ *кит.* сустҳаракат, оҳиста, суст.

**БАТИН** *а.* بطين шикамкалон.

**БАТИС(Т)** *фр.* بتس//بتست навъи матои тунук аз нахи пахта ё зағирпоя.

**БАТКӮБ** بطكوب *кҳн.* як навъ хӯроке, ки аз чормағз, шир, мост ва шибит тайёр мекардаанд.

**БАТЛОН** *а.* بطلان [*аслаш* **бутлон**] 1. ботил шудан, зоеъ шудан. 2. лағв; **хати батлон кашидан** *ниг.* **хат**.

**БАТН** *а.* بطن шикам; дарун, андарун.

**БАТНӢ** بطنى *мансуб ба* **батн;** шикамӣ; дарунӣ.

**БАТОБ** بتاب обутоб додашуда: **пӯлоди батоб**.

**БАТОЗ** بتاز тозон, давон.

**БАТОЛАТ** *а.* بطالت танбалӣ, коҳилӣ; бекоргардӣ, беҳудагардӣ.

**БАТСИЛЛА** *лот.* بتسيلّه *тиб.* як навъ бактерияи касалиовар, ки чӯбчашакл аст [бамзилла].

**БАТТОЛ** *а.* بطّال 1. *кит.* бекор, танбал. 2. *кит.* дурӯғгӯй, ботилгуфтор. 3. маккор, ҳилагар. 4. бадкирдор, беодоб, авбош, густох: **деви баттол, душмани баттол**.

**БАТТОЛӢ** بطّالى 1. *кит.* бекорӣ, танбалӣ,

коҳилӣ. 2. *кит.* дурӯғгӯӣ. 3. маккорӣ, ҳилагарӣ. 4. бадкирдорӣ; беодобӣ.

**БАТШ** *а.* **بطش** *кит.* 1. ҳуҷум, ҳамла. 2. қувват, қудрат, зӯр.

**БАУМЕД** **بامید** *ниг.* **боумед**.

**БАФАЙЗ** **بفیض** *ниг.* **бофайз**.

**БАФАРОҒАТ** **بفراغت** *ниг.* **бофароғат**.

**БАФАҲМ** **بفهم** *ниг.* **бофаҳм**.

**БАФУРҶА** **بفرجه** *гуфт.* бафурсат; оромона, саросема нашуда.

**БАХАЙР** **بخیر** хуб, нек; чӣ шуд?, тинҷӣ аст? (*ба ин маънӣ бештар ба тариқи савол гуфта мешавад*); **субҳ ба хайр** субҳи шумо бобарор бошад.

**БАХИДАН** **بخیدن** *кҳн.* ҳаллоҷӣ кардан, пашм ё пахтаро наддофӣ кардан.

**БАХИЁЗА** **بخیازه** тӯҳфае, ки ба ивази муборакбодии чизи нав медиҳанд.

**БАХИЛ** **بخیل** 1. *кит.* хасис, мумсик. 2. он ки хушию барори кори дигаронро чашми дидан надорад, ҳасуд, нотавонбин.

**БАХИЛӢ** **بخیلی** 1. *кит.* хасосат, хасисӣ, мумсикӣ, бухл. 2. ҳасодат, нотавонбинӣ.

**БАХИЯ//БАХЯ** **بخیه** 1. як навъи дарздӯзӣ, ки дӯхти он аз рӯи шакл дида мешавад, кӯк, чок, дарз, ҷои дӯхташуда. 2. як навъи нақшу нигордӯзӣ; **бахя (бахия) кардан // бахя (бахия) задан** а) кӯк кардан, дӯхтан; б) нақшу нигор дӯхтан. 3. *тиб.* ҳар як аз кӯкҳо ё гиреҳҳо бо истифода аз нахи махсус барои дӯхтани ҷойҳои бурида ё ҷудошудаи бадан, махсусан дар амали ҷарроҳӣ. 4. *тиб.* нахи махсус аз ҷинси абрешим, пластик, филиз ва монанди онҳо, ки дар амали ҷарроҳӣ барои дӯхтани ҷойҳои бурида истифода мешавад; ◊ **бахяи рӯи кор рафтан** ошкор гардидани сир, фош шудани роз; **бахя нахӯрдани гап** таъсир набахшидани гап, нагузаштани гап.

**БАХИЯДӮЗӢ//БАХЯДӮЗӢ** **بخیه‌دوزی** 1. бахя дӯхтан; амали бахядӯз. 2. нақшу нигори махсус, ки дусӯзана дӯхта мешавад; **мошинаи бахядӯзӣ** мошинае, ки амали бахиядӯзиро анҷом медиҳад.

**БАХМАЛ** **بخمل** навъи матои патдори ғафс, махмал.

**БАХМАЛБАРГ** **بخمل‌برگ** растании кӯҳӣ, ки баргҳои бахмалмонанди сурхи кушод дорад.

**БАХМАЛГУЛ** **بخمل‌گل** *ниг.* **бӯстонафрӯз**.

**БАХМАЛИН** **بخملین** 1. *мансуб ба* **бахмал**; ҳар чизи аз бахмал дӯхташуда. 2. *ниг.* **бахмалмонанд**.

**БАХМАЛМОНАНД** **بخمل‌مانند** 1. шабеҳи бахмал, патдор. 2. нарму нозук (*чун бахмал*).

**БАХНАВ** **بخنو** *кит.* раъд, тундар.

**БАХОСИЯТ** **بخاصیت** дорои хосияти нек, некиовар, нек; хушбин, хушпоиқадам.

**БАХСИДАН** **بخسیدن** *кит.* 1. гудохтан, об кардани филизот. 2. пажмурда шудан, афсурда.

**БАХСОНИДАН** **بخسانیدن** *тарзи бавоситаи* **бахсидан**.

**БАХТ** **بخت** дар бовари мардум он чи ба ҳолати пешбининашуда дар зиндагӣ рӯй медиҳад, сарнавишт, иқбол, толеъ, қисмат, насиба, баҳра: **бахти бад, бахти баланд, бахти безавол; ба бахти**… ба толеи…, ба хушбахтии…; **бахти бадфарҷом** бахти бад, толеи паст; **бахти баргашта** бахти номусоид; **бахти фирӯз** иқболи баланд; **бахти шум** бадбахтӣ, толеи бад; ◊ **бахти бедор** толеи нек, иқболи баланд; **бахти сафед** толеи нек, бахти бедор; **бахти сиёҳ** қисмати бад, толеи паст; бадбахтӣ; **бахти хуфта** бахти номусоид, толеи мададнакунанда; **бахт тофтан** толеи касе баландӣ кардан; кори касе омад кардан; **бахт ёр будан** саодатманд будан, хушбахт будан, бахтиёр будан; **бахт сиёҳ будан** носозгор будани бахти касе, паст будани толеи касе; **бахт ба ком будан** бахти касе тофтан; кори касе омад кардан; **бахт ёрӣ надодан** толеъ пастӣ кардан; кор омад накардан; **бахт мададгорат шавад** бахтат ёрӣ диҳад, толеат баландӣ кунад; корат омад кунад; **бахтатро сафед кунад** бахтат кушода шавад, хушбахт шав (*хоҳиши хушбахтӣ*).

**БАХТА** **بخته** *зоол.* 1. гӯсфанди нари сесола ё чорсола; гӯсфанди нари ахтакарда. 2. пӯстканда, пӯстгирифта.

**БАХТБАРГАШТА** **بخت‌برگشته** бетолеъ, бадбахт.

**БАХТБАРГАШТАГӢ** **بخت‌برگشتگی** бахтбаргашта будан.

**БАХТБАСТА بخت‌بسته** он ки бахташ баста шуда бошад.

**БАХТБЕДОР بخت‌بیدار** *ниг.* **бедорбахт**.

**БАХТВАР بختور** бахтиёр, хушбахт.

**БАХТЁР بختیار** *ниг.* **бахтиёр**.

**БАХТИЁР بختیار** хушбахт, саодатманд; батолеъ, толеъбаланд.

**БАХТИЁРӢ بختیاری** 1. хушбахтӣ, саодатмандӣ. 2. навъи ангури тунукпӯст. 3. номи яке аз халқиятҳои эронӣ.

**БАХТИЁРОНА بختیارانه** хушбахтона, саодатмандона; толеъбаландона.

**БАХТКУШО بخت‌کشا** он ки он чи бахти касеро боз мекунад.

**БАХТКУШОӢ بخت‌کشایی** кушодани бахт, бахти касеро кушодан.

**БАХТКӮР بخت‌کور** бахтбаста, он ки пеши кораш баста бошад, шӯрбахт, кӯрбахт.

**БАХТҚАРИНӢ بخت‌قرینی** *ниг.* **бахтиёр**.

**БАХТНОМА بخت‌نامه** *кит., мач.* тӯмор, таъвиз, бозубанд.

**БАХТОВАР بخت‌آور** чизе (касе), ки бахту толеи нек меоварад, саодатбахш.

**БАХТОЗМОӢ بخت‌آزمایی** бахтро санҷидан, толеъро озмудан; **бахтозмоӣ кардан** а) бахтро санҷида дидан; б) таваккал кардан.

**БАХТСАФЕД بخت‌سفید** сафедбахт, некбахт, хушбахт.

**БАХТУР بختور** *ниг.* **бухтур**.

**БАХТФИРӮЗ بخت‌فیروز** некбахт, толеъбаланд, саодатманд.

**БАХТҶУНБОН بخت‌جنبان** васила ва сабабгори кушода шудани бахт.

**БАХТҶӮЙ بخت‌جوی** ҷӯяндаи бахт, он ки дар ҷустуҷӯи хушбахтист.

**БАХУР بخور** *ниг.* **бухур**.

**бахш بخش** 1. *асоси замони ҳозира аз* **бахшидан**. 2. *ҷузъи пасини калимаҳои мураккаб ба маънои* бахшидашуда: **худобахш**, **гаҳворабахш…**

**БАХШ بخش** 1. ҳисса, қисм; шӯъба, боб; **бахш-бахш** қисм-қисм; пора-пора. 2. насиба, қисмат; **бахши**… *гуфт.* аз барои…, барои…; ◊ **оши бахш** *хӯр.* палаве, ки сабзиву гӯшти онро ба тарзи махсус мепазанд.

**БАХШАНДА بخشنده** 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **бахшидан**. 2. сахӣ, дасткушода, атокунанда, инъомкунанда.

**БАХШАНДАГӢ بخشندگی** бахшанда будан, бахшояндагӣ.

**БАХШГОҲ بخشگاه** *нав., ҷуғр.* марзи байни ҳавзаи дарёҳо, ки аз он обҳои атмосферӣ ба тарафҳои гуногун тақсим шуда меравад, обтақсимкунак.

**БАХШИДА بخشیده** 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **бахшидан**. 2. *мач.* арӯсшаванда, номзадшуда ба шахсе.

**БАХШИДАН بخشیدن** 1. бе иваз додан, ато кардан, эҳсон намудан, тӯҳфа кардан, тақдим намудан; додан. 2. тахсис додан, вақф кардан. 3. афв кардан, аз гуноҳи касе гузаштан; маъзур доштан; **мебахшед**… *калимаи туфайлӣ* маъзур доред, авф кунед, узрро қабул намоед; **гуноҳи** *касеро* **бахшидан** аз гуноҳи касе гузаштан, афв кардан. 4. аз баҳри чизе гузаштан, аз чизе сарфи назар кардан. 5. *ҳамчун феъли ёридиҳанда дар таркиби ибораҳо омада, феълҳои* **додан, кардан, расондан** *ва ғайраро иваз карда метавонад:* **илҳом бахшидан, натиҷа бахшидан, нур бахшидан, рӯҳ бахшидан, сабукӣ бахшидан, таъсир бахшидан, шифо бахшидан, ҳаловат бахшидан** *ва г.;* **ҷон бахшидан** а) зинда кардан; ҷоннок кардан; б) ҷони худро фидо кардан, ҷони худро нисор сохтан (*барои касе ё чизе*).

**БАХШИДАНӢ بخشیدنی** шоистаи атову бахшиш; шоистаи тақсим кардан.

**БАХШИШ بخشش** 1. *исми феълӣ аз* **бахшидан**; инъом, тӯҳфа, ҳадя. 2. *ҳуқ.* молу мулки худро ройгон дар ихтиёри шахси дигар гузоштани ягон шахс. 3. садақа, хайр: **бахшиш додан**, **бахшиш гирифтан, бахшиш кардан**. **ҳисоб ҷав-ҷав, бахшиш лак-лак** (*зарб.*).

**БАХШИШГИРӢ بخشش‌گیری** *исми амал аз* **бахшиш гирифтан**; инъомгирӣ, тӯҳфагирӣ, ҳадягирӣ; садақагирӣ.

**БАХШИШДИҲӢ بخشش‌دهی** *исми амал аз* **бахшиш додан**; инъомдиҳӣ, тӯҳфадиҳӣ, ҳадя-

диҳӣ; садақадиҳӣ.

**БАХШИШНОМА** **بخششنامه** 1. *ҳуқ.* номае, ки ба воситаи он чизе ба касе тӯҳфа мешавад. 2. навишта ё ҳукмномае, ки ба воситаи он гуноҳи касеро афв мекунанд, барот.

**БАХШИШНОПАЗИР** **بخششناپذير** ғайри қобили афв, гузаштнопазир.

**БАХШИШСИТОНӢ** **بخششستانى** *ниг.* **бахшишгирӣ**.

**БАХШӢ** **بخشى** 1. гӯянда, ҳофиз. 2. *д.* он ки сари беморон рафта, дуохонӣ ва азоимхонӣ мекунад; фолбин.

**БАХШОИДАН** **بخشائيدن** *ниг.* **бахшидан**.

**БАХШОИШ** **بخشايش** *ниг.* **бахшиш**.

**БАХШОНАНДА** **بخشاننده** 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **бахшидан**. 2. боиси афви гуноҳ шаванда.

**БАХШОНДАН** **بخشاندن** *кит., тарзи бавоситаи* **бахшидан**; **хуни** *касеро* **бахшондан** восита шудан барои авфи гуноҳи касе.

**БАХШУДАН** **بخشودن** *ниг.* **бахшидан**.

**БАХЯ** **بخيه** *ниг.* **бахия**.

**БАХЯДӮЗӢ** **بخيه‌دوزى** *ниг.* **бахиядӯзӣ**.

**БАҲАБСГИРӢ** **بحبس‌گيرى** *исми амал аз* **ба ҳабс гирифтан**; ҳабс кардан, бандӣ кардан.

**БАҲАВО** **بهوا** *ниг.* **барҳаво**.

**БАҲАВСАЛА** **بحوصله** *ниг.* **боҳавсала**.

**БАҲАВСАЛАГӢ** **بحوصلگى** *ниг.* **боҳавсалагӣ**.

**БАҲМАНГОН** **بهمنگان** *кит.* ҷашни эрониёни қадим ба муносибати як шудани номи рӯз бо номи моҳ дар рӯзи дуюми баҳман.

**БАҲАМЗИД** **بهمضد** *ниг.* **боҳамзид**.

**БАҲАМОМЕЗӢ** **بهم‌آميزى** *исми амал аз* **ба ҳам омехтан**; омезишёбӣ, омезиш ба якдигар, махлут шудан, омезиш ёфтан, пайванд гардидан, як шудан.

**БАҲАРАКАТДАРОРӢ** **بحركت‌درارى** *исми амал аз* **ба ҳаракат даровардан**; ба кор андохтан (*мас., мотори автомобилро*).

**БАҲ-БАҲ** **به‌به** *нидои таҳайюр, таажҷуб ва таҳсин*; ваҳ-ваҳ, паҳ-паҳ.

**БАҲИМА** *а.* **بهيمه** *кит.* чорпо, ҳайвон (*аз қабили гов, асп, шутур*).

**БАҲИММАТ** **بهمّت** *ниг.* **боҳиммат**.

**БАҲИСОБГИРӢ** **بحساب‌گيرى** *исми амал аз* **ба ҳисоб гирифтан**; рӯйхат кардан (*ашёи корхона ё муассисаеро*), ҳисобгирӣ.

**БАҲӢ** *а.* **بهى** *кит.* дурахшон, тобон; некӯ, зебо.

**БАҲЛА** **بهله** *кит.* дасткаши чармин, ки шикорчиён бозу шоҳинро бо он даст мегиранд.

**БАҲЛАДӮЗ** **بهله‌دوز** он ки баҳла медӯзад.

**БАҲМАН** **بهمن** 1. моҳи ёздаҳуми соли шамсӣ (мутобиқи далв) аст, ки ба 21 январ – 19 феврал рост меояд. 2. гиёҳи дусолаи сабзранг бо гулҳои зардранг, ки решаи он хусусияти табобатӣ дорад; гули баҳман, ки бо номҳои бойчечак ва гули тағорашиканак дар байни мардум маълум аст. 3. рӯзи дувуми ҳар моҳ дар гоҳшумории Эрони қадим. 4. дар фарҳанги бостонӣ фариштаи муваккал ба рӯз ва моҳи баҳман ва нигаҳбони чорвои судманд аст.

**БАҲМОН** **بهمان** *кит. ҷонишини номуайянӣ* касе, шахсе: **баҳмону бостор, фалону баҳмон**.

**БАҲМУТ** **بهموت** *зоол.* ҳайвонест бисёр бузургҷуссаи обию хокӣ, аспи обӣ.

**БАҲО** **بها** 1. қимат, нарх, арзиш; **баҳои хун** чиз ё пуле, ки ба ивази хуни шахси кушташуда ба ворисони ӯ медоданд, хунбаҳо; **баҳо кардан** нарх таъйин кардан, қимат гузоштан, арзиши чизеро муқаррар кардан; **баҳо карда додан** а) нарх монда додан, қимати чизеро таъйин карда додан; б) ба бадали қарз, андоз, маош *ва г.* чизеро ҳисоб карда додан; **баҳо надорад** а) нархаш таъйин нашудааст, қиматаш муқаррар нашудааст; б) *киноя аз* гаронбаҳо аст, пурқимат аст; азизу арҷманд аст. 2. фикру мулоҳиза, ақида, андеша; **баҳо додан** изҳори ақида кардан, фикр баён кардан, арзёбӣ кардан; **баҳои баланд додан** хеле тақдир кардан; зиёд таърифу тавсиф кардан; **баҳои сазовор додан** ба таври шоиста тақдир кардан. 3. дараҷагузорӣ ба дониши талаба бо рақамҳо (*мас.*, 2, 3, 4 ва 5) ё бо калимаҳои сифат (бад, миёна, хуб, аъло): **баҳо гузоштан**, **баҳо мондан; дар баҳои**… ба музди …; ба ивази…; **ба баҳои ҷон харидан** ба нархи бисёр гарон харидан; ба даст овардан бо

қимати хеле баланд.

**БАҲО(Ъ)** *а.* بها//بهاء *кит.* 1. равшанӣ, дурахшандагӣ; равнақ. 2. зебоӣ, накӯӣ.

**БАҲОГУЗОР** بهاگذار 1. шахсе, ки қимати чизеро муқаррар мекунад, нархгузор. 2. яке аз аъзои комиссияи имтиҳонот, ки ба дафтарчаи имтиҳонсупоранда баҳо мегузорад.

**БАҲОГУЗОРӢ** بهاگذاری 1. *исми амал аз* **баҳо гузоштан**; нархгузорӣ, муқаррар кардани қимати чизе. 2. ҷараён ва амали гузоштани баҳо ба дониши хонандагон.

**БАҲОДИҲАНДА** بهادهنده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **баҳо додан**. 2. он ки қимати чизеро муқаррар мекунад, нархгузор.

**БАҲОДИҲӢ** بهادهی 1. *исми амал аз* **баҳо додан**; муқаррар кардани қимати чизе, нархгузорӣ, баҳогузорӣ. 2. баёни фикру ақида дар хусуси чизе; арзёбӣ; муайян намудани ҷиҳатҳои мусбат ва манфии чизе.

**БАҲОДОР** بهادار *ниг.* **қиматнок**.

**БАҲОДУР** بهادر далер, ҷасур, шуҷоъ; паҳлавон, зӯру тавоно; **баҳодурони меҳнат** қаҳрамонони майдони кор.

**БАҲОДУРӢ** بهادری далерӣ, ҷасурӣ; паҳлавонӣ; қаҳрамонӣ.

**БАҲОДУРОНА** بهادرانه далерона, ҷасурона, шуҷоатмандона; паҳлавонона; **муборизаи баҳодурона** муборизаи ҷасурона; **қадамҳои баҳодурона** қадамҳои калон-калон.

**БАҲОИМ** *а.* بهایم *ҷ.* **баҳима**.

**БАҲОИЯ** بهائیه *д.* таълимоти динӣ (асосгузораш Ҳусайн Алии Нурӣ мулаққаб ба Баҳоуллоҳ), ки дар миёнаи а. XIX дар Ироқ ва Эрон пайдо шуда, як навъ ислоҳоти ислом асоси онро ташкил медиҳад ва пайравонаш бо тарғиби ғояҳои мазҳабии бародарӣ ва забони ягонаи ҷаҳонӣ дини умумибашариро бунёд кардаанд.

**БАҲОӢ** بهایی пайрави таълимоти исломии баҳоия.

**БАҲОКУНАНДА** بهاکننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **баҳо кардан**; *ниг.* **баҳодиҳанда**.

**БАҲОМОНӢ** بهامانی *ниг.* **баҳогузорӣ**.

**БАҲОНА** بهانه сабаби беасосу сохта, далели сохта, дастак; тақал (*барои накардани коре*): **баҳона ёфтан, баҳона кардан, баҳона ҷустан; ба (бо) андак баҳона** бо баҳонаи ночизе; бесабаб, беасос; **ба (бо) баҳонае** чизеро дастак карда, тақал карда; **бо (ба) баҳонаи** *чизе* чизеро бардурӯғ сабаб нишон дода, чизеро дастак карда; **бо (ба) ин баҳона** бо ин сабаб; ба ин далели беасос; **бо (ба) ҳар баҳона** бо ҳар гуна сабабҳои беасос.

**БАҲОНАГИР** بهانه‌گیر он ки баҳона меҷӯяд, баҳонаҷӯ.

**БАҲОНАКОВ** بهانه‌کاو *ниг.* **баҳонаҷӯ**.

**БАҲОНАКОВӢ** بهانه‌کاوی *ниг.* **баҳонаҷӯӣ**.

**БАҲОНАТАЛАБ** بهانه‌طلب он ки барои сар кардани ягон ҷанҷолу хархаша сабаб меҷӯяд, моҷароҷӯ.

**БАҲОНАТАЛАБӢ** بهانه‌طلبی баҳонаталаб будан; амали баҳонаталаб.

**БАҲОНАТАРОШӢ** بهانه‌تراشی узр ва далели беҷо овардан бо қасди эрод гирифтан ё худдорӣ аз анҷоми коре.

**БАҲОНАҶӮ(Й)** بهانه‌جو(ی) 1. шахсе, ки барои саркашӣ аз коре, наҳ задани чизе *ва ғ.* далелҳои сохтаву беасос меорад; хӯрдагир. 2. моҷароҷӯ.

**БАҲОНАҶӮӢ** بهانه‌جویی 1. сабабҳои сохтаву узри беасос овардан барои саркашӣ аз коре, наҳ задани чизе *ва ғ.,* хӯрдагирӣ. 2. моҷароҷӯӣ кардан.

**БАҲОР** I بهار 1. яке аз чаҳор фасли сол, ки баъд аз зимистон меояд; **абри баҳор** абри фасли баҳор, ки барои зироат муфид аст; **аввали баҳор** ибтидои фасли баҳор, ки мавсими хеле мусоиди киштукор аст. 2. *киноя аз* авҷи гулгулшукуфӣ; айни ривоҷу равнақи коре: **баҳори озодӣ; баҳори бехазон** а) баҳори ҳамеша сабзу шукуфон; б) айёми гулгулшукуфии беохир, нашъунамои бардавом, ривоҷу равнақи ҷовид; ◊ **баҳори умр // баҳори ҳаёт** солҳои гул-гулшукуфии умр; даври ҷавонӣ.

**БАҲОР** II بهار бутхона, буткада.

**БАҲОРГОҲ** بهارگاه *ниг.* **баҳористон**.

**БАҲОРИЁТ** بهاریات баҳорияҳо, шеърҳо дар

васфи баҳор.

**БАҲОРИКОРӢ** بهاری‌کاری киштукори баҳорӣ, зироати баҳорӣ.

**БАҲОРИСТОН** بهارستان *мач.* ҷои пур аз гулу сабзаҳои рангоранг, боғи ниҳоят сабзу хуррам; гулзор, гулистон, бӯстон.

**БАҲОРИЯ** بهاریه *адш.* шеъре, ки ба тавсифи баҳор бахшида шудааст.

**БАҲОРӢ** بهاری 1. *мансуб ба* **баҳор**: **борони баҳорӣ, гул(ҳо)и баҳорӣ, абри баҳорӣ, насими баҳорӣ, ҳавои (форами) баҳорӣ**. 2. зироат ё ғалладонае, ки дар баҳор мекоранд ва тобистон ё тирамоҳи ҳамон сол мепазад: **гандуми баҳорӣ, ҷави баҳорӣ**; **кишти (киштукори) баҳорӣ** маъракаи киштукор, ки дар фасли баҳор сурат мегирад.

**БАҲОРОН** بهاران фасли баҳор; айёми баҳор, ҳангоми баҳор.

**БАҲОРОНА** بهارانه *мансуб ба* **фасли баҳор**; **либоси баҳорона** пӯшоки хоси фасли баҳор.

**БАҲОРРӮЯ** بهاررویه наздики мавсими баҳор, қариби оғози фасли баҳор.

**БАҲОРХОБ** بهارخواب айвоне, ки ду ё се тарафи он боз аст ва дар фасли гармо дар он ҷо истироҳат мекунанд ё мехобанд.

**БАҲОРХОНА** بهارخانه бутхона, буткада.

**БАҲР** I *а.* بحر дарёи бузурги шӯр, дарёе, ки бо як қисмаш ба уқёнус пайванд буда, қисми дигарашро хушкӣ иҳота кардааст: **баҳри Хазар, баҳри Миёназамин**…; **баҳри муҳит** уқёнус; **баҳру бар** а) об ва хушкӣ; б) *мач.* олам, дунё, ҷаҳон. 2. *адш.* гурӯҳи вазни шеър дар арӯз, ки иборат аз 19-то аст: **баҳри ҳазаҷ, баҳри раҷаз, баҳри рамал, баҳри мутақориб** *ва г.*; ◊ **баҳри дили** *касеро* **кушодан** касеро аз ғаму ғусса раҳонидан, фараҳманд кардан, табъи касеро хуш кардан.

**БАҲР** II بهر **:баҳри**… барои… ба ҷиҳати…; **аз баҳри** аз барои…; ◊ **аз баҳри** *чизе* (*касе*) **гузаштан (баромадан)** аз чизе ё касе даст кашидан, сарфи назар кардан, чизе ё касеро тарк намудан.

**БАҲР** III بهر *ниг.* **баҳра**.

**БАҲРА** بهره 1. нафъ, суд, фоида. 2. ҳисса, бахш, қисме аз чизе: **баҳра бардоштан, баҳра бурдан, баҳра гирифтан; баҳра дидан** а) ҳисса гирифтан; нафъ дидан; б) лаззат (ҳаловат) бурдан.

**БАҲРААНДӮЗ** بهره‌اندوز *кит.* баҳрамандшаванда; фоидабаранда.

**БАҲРААНДӮЗӢ** بهره‌اندوزی *кит.* баҳрамандӣ, фоидабарӣ.

**БАҲРАБАР** بهره‌بر *ниг.* **баҳраманд**.

**БАҲРАБАРДОР** بهره‌بردار 1. баҳравар, баҳраманд, бархурдор. 2. мутахассис ё масъули баҳрабардорӣ 2.

**БАҲРАБАРДОРӢ** بهره‌برداری 1. *исми амал аз* **баҳра бардоштан**. 2. *нав.* истифодабарӣ, ба кор даровarda истифода бурдан (*аз корхона, фабрика, роҳу иморатҳо ва г.*).

**БАҲРАБАРӢ** بهره‌بری *ниг.* **баҳрамандӣ**.

**БАҲРАВАР** بهره‌ور *ниг.* **баҳраманд**.

**БАҲРАВАРӢ** بهره‌وری *ниг.* **баҳрамандӣ**.

**БАҲРАЁБ** بهره‌یاب *ниг.* **баҳраманд**.

**БАҲРАЁБӢ** بهره‌یابی *ниг.* баҳрамандӣ.

**БАҲРАЙН** *а.* بحرین 1. дугонаи баҳр. 2. номи кишвар дар халиҷи Форс, ки сарзаминаш нафтхез аст; ◊ **баҳрайни чашм** ду чашми гирён ва ашкрез.

**БАҲРАЙНӢ** بحرینی 1. *мансуб ба* **Баҳрайн**, кишваре дар халиҷи Форс, аҳли Баҳрайн. 2. сохташуда ё баамаломада дар Баҳрайн.

**БАҲРАМАНД** بهره‌مند бархурдор, баҳравар; насибадор; манфиатёфта; **баҳраманд шудан** фоида бурдан, манфиат дидан.

**БАҲРАМАНДӢ** بهره‌مندی баҳраманд будан, бархурдорӣ; манфиат дидан.

**БАҲРАМОН** بهره‌مان *кит.* 1. матои абрешимини ранга. 2. ёқути сурх.

**БАҲРГАРД** بحرگرد *ниг.* **баҳрнавард**.

**БАҲРГАРДӢ** بحرگردی *ниг.* **баҳрнавардӣ**.

**БАҲРДАСТ** بحردست *кит.* карим, сахӣ, ҷавонмард.

**БАҲРӢ** بحری *мансуб ба* **баҳр**: **бо роҳи баҳрӣ, сарҳади баҳрӣ**.

**БАҲРНАВАРД** بحرنورد шинокунанда дар баҳрҳо, дарёгард, баҳрпаймо.

**БАҲРНАВАРДӢ** بحرنوردی шуғли баҳрнавард, дарёгардӣ, маллоҳӣ.

**БАҲРНИГОР** بحرنگار *нав.* рассоме, ки манзараҳои баҳрро мекашад.

**БАҲРОМ** بهرام 1. номи тоҷикӣ - форсии сайёраи **Миррих**. 2. *кит.* номи рӯзи бистуми ҳар моҳи шамсӣ дар гоҳшумории форсиён. 3. дар асотири Эрони бостон, фариштаи мувакал ба мусофирон ва рӯзи Баҳром аст.

**БАҲРОМА** بهرامه *кит.* абрешим; **кирми баҳрома** кирми пилла.

**БАҲРОСО** بحرآسا монанди баҳр, ба мисли баҳр.

**БАҲРПАЙМО** بحرپیما *ниг.* **баҳрнавард**.

**БАҲРПАЙМОӢ** بحرپیمایی *ниг.* **баҳрнавардӣ**.

**БАҲС** *а.* بحث 1. гуфтугӯ дар атрофи масъалае, ки ҳар кас фикри худро гузаронида̄нӣ мешавад, мубоҳиса, мунозира. 2. кашмакаши забонӣ, хархаша, муноқиша, низоъ: **баҳсу мунозира, баҳсу кашмакаш, баҳсу моҷаро, баҳсу талош; баҳс кардан (намудан)** дар хусуси чизе мубоҳиса намудан бо касе; дар хусуси чизе фикру ақидаи худро баён кардани ду тараф; ◊ **баҳс ба баҳс** мусобиқакунон, тараф ба тараф.

**БАҲСАНГЕЗ** بحث‌انگیز мавриди баҳс, он чи, ки ихтилофи назар дорад.

**БАҲСБАРАНГЕЗ** بحث‌برانگیز *ниг.* **баҳсангез**.

**БАҲСМАБАҲС** بحثمبحث *гуфт., аслаш* **баҳс ба баҳс**.

**БАҲСНОК** بحثناک мубоҳисаталаб, ба баҳс эҳтиёҷдошта: **масъалаи баҳснок**.

**БАҲСНОПАЗИР** بحث‌ناپذیر ба баҳс эҳтиёҷнадошта, мубоҳисанопазир; бешубҳа; бегуфтугӯ, эътирознопазир.

**БАҲСНОТАЛАБ** بحث‌ناطلب *ниг.* **баҳснопазир**.

**БАҲСПАЗИР** بحث‌پذیر *ниг.* **баҳснок**.

**БАҲСТАЛАБ** بحث‌طلب *ниг.* **баҳснок**.

**БАҲТ** *а.* بحت *кит.* ноб, сода, холис, соф.

**БАҲУДА** بهوده **:баҳудаю беҳуда** даркору нодакор; бемавқеъ.

**БАҲУЗУР** بحضور бемалол, озодона, фориғболона, бароҳат; оромона: **баҳузур хобидан, баҳузур нишастан, баҳузур зиндагонӣ кардан, баҳузур хӯрок хӯрдан**.

**БАҲУШ** بهوش *ниг.* **боҳуш**.

**БАҲҶАТ** *а.* بهجت *кит.* шодӣ, сурур, шодмонӣ, масаррат.

**БАЧА** بچه 1. фарзанди одамизод, кӯдак, тифл. **боғчаи бачагон** муассисае, ки бачаҳо аз сесолагӣ то мактаб рафтан дар он тарбия меёбанд, кӯдакистон; **хонаи бачаҳо** муассисае, ки дар он атфоли бепарастор ва ятим таълиму тарбия мегиранд; **бача партофтан** исқоти ҳамл, тифли нав дар раҳм пайдошударо бо роҳи сунъӣ нобуд кардан. 2. *ҳамчун калимаи мурочиат ба хурдони мардина аз тарафи калонсолон гуфта мешавад:* ҷавон, ҷавонмард. 3. насли ҳайвон: **бачаи шер, бачаи гург**; **бачаю кача** зану фарзанд, аҳли оила; **очаю бача** ду чизи якҷинсаи хурду калон, ки яке аз дигаре ҳаҷман тафовути зиёд дорад; **дар қади зане бача будан** ҳомила (бордор) будани зане; **бача дар камар, номаш Музаффар** (*зарб.*).

**БАЧАБОЗ** بچه‌باز марде, ки бо марди дигар алоқаи ҷинсӣ мекунад, амрадбоз.

**БАЧАБОЗӢ** بچه‌بازی амали бачабоз, алоқаи ҷинсии байни ду мард, амрадбозӣ.

**БАЧАБОН** بچه‌بان он ки тифлонро нигоҳубин ва парасторӣ мекунад, мураббӣ, бачапой.

**БАЧАБОНӢ** بچه‌بانی нигоҳубин кардан ба бачаҳо, мураббигӣ; **бачабонӣ кардан** ба бачаҳо нигоҳубин кардан.

**БАЧАГӢ** بچگی овони хурдсолӣ, бача будан, кӯдакӣ, туфулият; **дар бачагӣ** дар айёми хурдсолӣ, дар овони бачагӣ; **бачагӣ кардан** ба монанди бачаҳои хурдсол рафтор кардан; шӯхӣ кардан.

**БАЧАГОНА** بچه‌گانه 1. *мансуб ба* **бача**; **куртаи бачагона** куртае, ки барои пӯшидани бачагон дӯхта шудааст. 2. ба бачагон хосу ба шахсони калонсол номуносиб, ғайриҷиддӣ; **сабукии бачагона** сабукие, ки хоси бачагон аст. 3. монанди бача, мисли бача: **бачагона кор кардан**.

**БАЧАҒАР** بچه‌غر *гуфт.* ҳаромзода, валадуззино (*калимаи дашном*).

**БАЧАДОН** بچه‌دان *биол.* раҳм, заҳдон.

**БАЧАДОР** بچه‌دار фарзанддор; наслдор; **бачадор шудан** а) соҳиби фарзанд шудан (-и зан, мард); б) ҳомила шудан (-и зан).

**БАЧАДОРӢ** بچه‌داری бачадор будан, бача доштан, соҳиби фарзанд будан.

**БАЧАДУЗД** بچه‌دزد рабоянда ва дуздандаи кӯдакон ба хотири гаравгирӣ, фурӯш *ва г.*

**БАЧАДУЗДӢ** بچه‌دزدی дуздидани бачаҳо.

**БАЧАДӮСТ** بچه‌دوست дӯстдорандаи бачаҳо; фарзанддӯст.

**БАЧАЗО** بچه‌زا кӯдакзо, хосияти махлуқе, ки ҷанинаш баъд аз бордор шудан дар шиками модар даруни раҳмдон рушд мекунад.

**БАЧАЗОӢ** بچه‌زایی *исми амал аз* **бача зоидан**; зоиш, таваллуд кардан.

**БАЧАКУШ** بچه‌کش 1. он ки аз камоли бераҳмию сангдилӣ ҳатто аз куштани кӯдаку бачаҳо худдорӣ намекунад, кушандаи бачаҳо. 2. ҳайвоне, ки насли худро мекушад.

**БАЧАКУШАК** بچه‌کشک **:офтоби бачакушак** офтобе, ки дар рӯзҳои сард (*хусусан зимистон*) мебарояд ва хеле банур бошад ҳам, гармӣ надорад.

**БАЧАМАРД** بچه‌مرد *гуфт.* шермард, бӯзбала; ҷавони пурзӯру боқувват.

**БАЧАМАРДУМ** بچه‌مردم *гуфт.* бачагон; наврасон; ҷавонон.

**БАЧАМУР** بچه‌مور 1. зане, ки фарзандони ӯ мемуранд. 2. ҳайвони модае, ки бачаҳои ӯ мемурдаанд.

**БАЧАМУРДА** بچه‌مرده 1. он ки бачааш мурдааст, ҳайвони модае, ки бачаҳои ӯ мемуранд. 2. *гуфт., маҷ.* бадбахт.

**БАЧАПАРТО** بچه‌پرتا зане, ки дар натиҷаи касалие бачааш (ҷанинаш) ҳамеша дар шикамаш мурда меафтад.

**БАЧАПАРТОӢ** بچه‌پرتایی дар шиками модар мурда афтодани ҷанин; исқоти ҷанин; **бачапартоии сунъӣ** бо мудохилаи тиббӣ пеш аз вақт афтондани ҳамл, исқоти ҳамл.

**БАЧАПО(Й)** بچه‌پا(ی) *гуфт., ниг.* **бачабон**.

**БАЧАПОӢ** بچه‌پائی *гуфт., ниг.* **бачабонӣ**.

**БАЧАХОР** بچه‌خوار *ниг.* **бачахӯр**.

**БАЧАХӮР** بچه‌خور ҳайвоне, ки насли худро мехӯрад (*мас., баъзе моҳиҳо*).

**БАЧАХӮРАК** بچه‌خورک меваи норасидаи об гирифта ба пухтан саркарда: **тути бачахӯрак; бачахӯрак шудан** об гирифта ба пухтан сар кардани баъзе меваҳо.

**БАЧАЧА** بچه‌چه *ниг.* **бачаяк**; бачаи хурд.

**БАЧАЯК** بچه‌یک *шакли тасғир ва навозиши* **бача**.

**БАЧИЛЛА** بچله он ки ҳанӯз чиллааш набаромадааст: **арӯси бачилла**, **зани (навзоидаи) бачилла**.

**БАЧКАМ** بچکم хонаи тобистонӣ, хонае, ки гирдогирдаш панҷара кашида шудааст, башкам.

**БАЧКӢ** بچکی растании чуворӣ ё ҷуворимакка, ки зич мекоранд ва баъд аз баланд шудани қадаш ҳосилашро мунтазир нашуда, барои хӯроки чорво медараванд.

**БАҶО** بجا 1. бамаврид, бамавқеъ; мувофиқ, муносиб: **гапи баҷо, хандаи баҷо**. 2. хуб, нағз; дуруст; **баҷо ҳастед?**; аҳволатон хуб аст?; ◊ **баҷо кардан** *гуфт.* пинҳон кардан, руст кардан, қоим кардан.

**БАҶОНРАСОНАНДА** بجان‌رساننده *сифати феълии замони ҳозираи* **ба ҷон расондан**; бо исроркорӣ ва шилқинии худ безоркунанда, дилбазанкунанда.

**БАҶООВАРАНДА** بجاآورنده *сифати феълии замони ҳозираи* **ба ҷо овардан**; иҷрокунанда, адокунанда.

**БАҶООВАРӢ** بجاآوری *исми амал аз* **ба ҷо овардан**; иҷро кардан, амалӣ кардан.

**БАҶУРЪАТ** بجرأت *ниг.* **боҷуръат**.

**БАШ I** بش банд, банди оҳанин, банде аз мис, нуқра ва монанди ин, ки дар баъзе ҷойҳои сандуқ ва ё дару дарвоза барои устуворӣ насб мекунанд.

**БАШ II** بش *кит.* ёл ё мӯи гардани асп.

**БАШАВҚОМАДА** بشوق‌آمده *сифати феълии за-*

*мони гузаштаи* **ба шавқ омадан**.

**БАШАР** *а.* بشر инсон, одам; мардум, одамизод; **абнои башар // навъи башар** мардумон, одамизод, инсоният.

**БАШАРА** بشره афт, рӯй, намуди зоҳирии рӯи одамӣ; **афту башара** намуди зоҳирӣ, шаклу шамоил.

**БАШАРДӮСТ** بشردوست инсондӯст, дӯстдори башарият.

**БАШАРДӮСТӢ** بشردوستی инсондӯстӣ, гуманизм.

**БАШАРДӮСТОНА** بشردوستانه инсондӯстона; аз рӯи дӯстдории одамон; **ёрии башардӯстона** кумак бо хӯрокворӣ ва молҳои саноатӣ, ки баъзе давлатҳо ба мамлакатҳои сусттараққикарда ва рӯбаинкишоф мерасонанд.

**БАШАРИЯТ** *а.* بشریت бани одам, авлоди башар; инсоният.

**БАШАРӢ** بشری *мансуб ба* **башар**; инсонӣ, одамӣ.

**БАШАСТ** بشست 1. бошиддат; бо суръати баланд, зуд. 2. бо тамоми қувва.

**БАШИДДАТ** بشدّت *ниг.* **бошиддат**.

**БАШИР I** *а.* بشیر *кит.* башоратдиҳанда, муждарасон.

**БАШИР II** بشیر 1. ширдор, ширнок; бо шир пухташуда: **нони башир**. 2. ширдиҳанда: **гови башир**.

**БАШИТОБ** بشتاب *ниг.* **бошитоб**.

**БАШК** I بشک *кит.* ишва, ғамза, ноз карашма; **башк задан** ноз кардан, карашма намудан.

**БАШК** II بشک *кит., ниг.* **шабнам**.

**БАШКАМ** بشکم *ниг.* **бачкам**.

**БАШЛИДАН** بشلیدن *кӯҳн.* ба ҳам часпидан, баровехтан, даровехтан.

**БАШМ** بشم *кит.* қирав, қатраҳои рези оби яхшуда.

**БАШН** بشن 1. *кит.* қад, қомат. 2. қисмати мукааби бино, ки болои он бештар гунбад меояд.

**БАШОРАТ** *а.* بشارت мужда, хабари хуш, хушхабар: **башорат додан**.

**БАШОРАТНОМА** بشارت‌نامه пайки шодӣ, номае, ки дар он хабари хуш омада бошад.

**БАШОШАТ** *а.* بشاشت *кит.* хушӣ, хурсандӣ, шодӣ; кушодарӯӣ.

**БАШУМОР//БАШУМУР** بشمار//بشمر он чи имкони шумурдан дорад (*бинобар кам будани теъдод*), шуморааш маълум: **рӯзҳои башумор мондааст**.

**БАШШОШ** *а.* بشاش *кит.* кушодарӯй, хандонрӯй; шодмон.

**БАЪД** *а.* بعد 1. пас, сипас, сонӣ; пас аз он; *муқоб.* **қабл**; **баъд аз // баъди…** пас аз, аз қибали…; чанде пас аз; **баъд аз ин (он)** пас аз ин (он), пас аз ба вуқӯъ омадани…; **баъд аз он ки**… пас аз он ки…; **баъд аз пешин // баъди пешин** нимаи дуюми рӯз; пас аз қиёми офтоб, пас аз зӯҳр. 2. баъдина, минбаъда; **аз ин баъд** минбаъд, дар оянда; **баъдҳо** минбаъд; пас аз мурури замон.

**БАЪДАН** *а.* بعداً пас, сипас; сониян; пас аз он.

**БАЪДИИНҚИЛОБӢ** بعدانقلابی баъд аз инқилоби Октябр бавуқӯъомада.

**БАЪДИНА** بعدینه минбаъда.

**БАЪДИҶАНГӢ** بعدجنگی замони баъди ҷанг; пас аз ҷанг воқеъгардида, асосан замони баъди Ҷанги Бузурги Ватанӣ (1941-1945) дар назар аст.

**БАЪДӢ** بعدی воқеъ дар марҳилаи баъдӣ.

**БАЪЗАН** *а.* بعضاً гоҳе, гоҳо, гоҳ-гоҳ.

**БАЪЗЕ** بعضی ҷузъе аз том, қисме аз кул; порае, қадре, миқдоре, қисме; чанде, якчанд; **баъзеашон // баъзеҳошон** қисме аз онҳо, чанде аз онҳо; **баъзе аз** қисме аз, чанде аз, як қисме…; **дар баъзе** дар қисме аз, дар якчанд.

**БАЪС** I *а.* بعث *кит.* 1. барангехтан, таҳрик кардан. 2. фиристодан. 3. *д.* рӯзи қиёмат, ҳашр, растохез.

**БАЪС** II//**БОС** *а.* بأس//باس *кит.* 1. хавф, бим, тарс. 2. қудрат; далерӣ, бебокӣ.

**БАЭҲТИЁТ** باحتیاط *ниг.* **боэҳтиёт**.

**БАЭЪТИБОР** باعتبار *ниг.* **боэътибор**.

**БАЮГОН** بیوگان *кит.* арӯс.

**БАЮСИДАН** بیوسیدن *кит.* умедвор будан, интизор доштан.

**БАЯКБОР** بیکبار якбора, дафъатан.

**БАЯН** *р.* بین *мус.* навъи асбоби мусиқии аз гармон калонтар.

**БЕ** I بی 1. *пешванди инкорӣ* бидуни…; ғайр аз, ғайри…; **бе ин (он) ҳам** бидуни ин (он) ҳам; **бе он ки**… *пайвандаки тобеъкунанда* ба ҷои он ки…, ин корро накарда…; **бе ҳеҷ ташвиш** бидуни камтарин ташвиш, бемалол. 2. *пешв.* бо исм омада, сифат месозад, ки ба аломат ва хислате доро набудани предметро ифода мекунад: **безарар, бекор, беғубор** *ва г.* 3. *пешв.* бо як гурӯҳ исмҳо, инчунин бо баъзе феълҳо омада, зарф месозад: **беихтиёр, беибо, беист** *ва г.*

**БЕ** II ب *номи ҳарфи дуюми алифбои ҳозираи тоҷикии* ***Б***.

**БЕАБР** بی‌ابر аз абр холӣ, абрнадошта; **осмони беабр** осмони соф; **ҳавои беабр**.

**БЕАБРӢ** بی‌ابری беабр будан, соф будани ҳаво.

**БЕАБРӮ** بی‌ابرو абрӯнадошта, беқош.

**БЕАВЗОН** بی‌اوزان *кит., ниг.* **бевазн**.

**БЕАВЛОД** بی‌اولاد бенасл, бефарзанд.

**БЕАДАБ//БЕОДОБ** بی‌ادب//بی‌آداب тарбиятнодида, бадахлоқ, густох.

**БЕАДАБӢ//БЕОДОБӢ** بی‌ادبی//بی‌آدابی густохӣ, дағалӣ: **беадабӣ кардан**.

**БЕАДАБОНА** بی‌ادبانه ғайримуаддабона, на аз рӯи одоб, густохона.

**БЕАДАД** بی‌عدد бешумор, аз ҳад зиёд.

**БЕАДИЛ** بی‌عدیل *кит.* бемонанд, беҳамто, беназир.

**БЕАДОЛАТ** بی‌عدالت беинсоф, ноинсоф, ноодил.

**БЕАДОЛАТӢ** بی‌عدالتی ноинсофӣ, бедодгарӣ.

**БЕАДОЛАТОНА** بی‌عدالتانه ноинсофона, ғайриодилона, ноҳақ.

**БЕАЗИЯТ** بی‌اذیت беозор, беазоб.

**БЕАЗ М** بی‌عزم *ниг.* **беирода**.

**БЕАЗМӢ** بی‌عزمی беиродагӣ.

**БЕАЙБ** بی‌عیب 1. бенуқсон, беиллат. 2. бегуноҳ, маъсум.

**БЕАЙБӢ** بی‌عیبی бегуноҳӣ, гуноҳ (айб) надоштан.

**БЕАҚИДА** بی‌عقیده бефикр, беэътиқод.

**БЕАҚЛ** بی‌عقل камақл, нодон; аҳмақ, аблаҳ.

**БЕАҚЛӢ** بی‌عقلی камақлӣ, бехирадӣ; нодонӣ; аблаҳӣ, аҳмақӣ; **беақлӣ кардан** аз рӯи ақл амал накардан, беақлона рафтор кардан, аҳмақӣ кардан.

**БЕАҚЛОНА** بی‌عقلانه на аз рӯи ақлу фаросат, ғайриоқилона; аҳмақона; аблаҳона: **баҳси беақлона, ҳаракати беақлона, кори беақлона**.

**БЕАЛАФ** بی‌علف холӣ аз алаф, гиёҳу алаф надошта: **дашти беалаф**.

**БЕАЛАФӢ** بی‌علفی набудани алафу гиёҳ, қаҳтии хӯроки ҳайвонот.

**БЕАЛКОГОЛ** بی الکاگال машруботе, ки дар таркиби худ спирт надорад; беспирт; **нӯшокиҳои беалкогол**.

**БЕАЛОИҚ** بی‌علایق *ниг.* **беалоқа**.

**БЕАЛОҚА** بی‌علاقه 1. алоқанадошта, бемуносибат, беробита. 2. берабт, мазмунан ба ҳам вобастагӣ надошта: **ҷумлаҳои беалоқа**.

**БЕАЛОҚАГӢ** بی‌علاقگی надоштани алоқа, мавҷуд набудани муносибату робита.

**БЕАМАЛ** بی‌عمل он ки дониши андӯхтаи худро дар ҳаёт татбиқ намекунад ва мувофиқи дониши худ кор намебарад, ғайрифаъол; **олими беамал – занбӯри беасал** (*зарб.*).

**БЕАМАЛӢ** بی‌عملی беамал будан, ба гуфтаи худ амал накардан.

**БЕАМЛОК** بی‌املاک *кӯҳн.* мулкнадошта, он ки ҳамчун моли хусусӣ замин надорад, беззамин.

**БЕАМОН** بی‌امان 1. бераҳм, сангдил, дилсахт: **марги беамон, хасми беамон, тири беамон**. 2. *маҷ.* шадид, сахт: **ҷанги беамон, зарбаи беамон, муборизаи беамон**.

**БЕАМОНАТ** بی‌امانت он ки амонатро риоя намекунад.

**БЕАМОНАТӢ** بی‌امانتی беамонат будан, хиёнат кардан, хиёнаткор будан.

**БЕАНБОЗ** بی‌انباز бераҳнамо, ягона, бешарик.

**БЕАНГУШТ** بی‌انگشت ангуштнадошта; дасту пое, ки ангишт надорад.

**БЕАНДЕША** بی‌اندیشه 1. бемулоҳиза, ғайримулоҳизакор, кӯтоҳандеш; кӯтоҳназар, камақл. 2. он ки рӯихотирро намедонад, берӯихотир, густох. 3. бемулоҳизакорона, беақлона: **кори беандеша**.

**БЕАНДЕШАГӢ** بی‌اندیشگی беақлӣ, рафтори беақлона, рафтори ношоиста ва нодуруст: **беандешагӣ кардан**.

**БЕАНДОЗ** بی‌انداز бидуни андоз, бе андозбандӣ.

**БЕАНДОЗА** بی‌اندازه беҳадду бешумор, аз ҳад зиёд, беҳадду канор, бепоён: **хурсандии беандоза, меҳри беандоза**.

**БЕАНДОМ** بی‌اندام баднамо, бадафт, зиштсурат; *муқоб.* **баандом**.

**БЕАНДОМӢ** بی‌اندامی баднамоӣ, бадсуратӣ, номутаносибӣ.

**БЕАНҶОМ** I بی‌انجام беохир, охирнадошта, бапоённарасида, нотамом.

**БЕАНҶОМ** II بی‌انجام асбобу ускуна надошта, бедастгоҳ: **устои беанҷом**.

**БЕАНҶОМӢ** I بی‌انجامی беохирӣ, интиҳо надоштан; нотамом.

**БЕАНҶОМӢ** II بی‌انجامی беанҷом будан, надоштани (набудани) асбобу анҷом.

**БЕАРЗ** بی‌ارز *нав.* бидуни асъор: **фурӯши беарз**.

**БЕАРЗИШ** بی‌ارزش қимату арзишнадошта, беқадр.

**БЕАРМОН** بی‌ارمان 1. ба орзу расида, ба муроду мақсадрасида. 2. бепушаймонӣ, беафсӯс, бенадомат, беҳасрат.

**БЕАРҶ** بی‌ارج беқадр, беэҳтиром, хору забун.

**БЕАСАЛ** بی‌عسل асалнадиҳанда, асалнадошта: **занбӯри беасал**.

**БЕАСАР** بی‌اثر 1. бетаъсир, таъсирнадошта; бенатиҷа; **беасар рафтан** таъсир (кор) накардан, муассир воқеъ нагаштан. 2. беному нишон, бедарак.

**БЕАСБОБ** بی‌اسباب беанҷом, бидуни асбоб.

**БЕАСЛ** بی‌اصل 1. беасос, асоснадошта, нодуруст, пуч; **ваҳми беасл** ваҳми беҳуда, тарси беасос; беаслу насаб. 2. *маҷ.* номаълумасл; бадаслу баднасаб; паст, сифла.

**БЕАСЛИҲА** بی‌اسلحه *ниг.* **бесилоҳ**.

**БЕАСОЛАТ** بی‌اصالت бе аслу насаб, ғайриасил, нопок, аз асл бебаҳра.

**БЕАСОС** بی‌اساس асоснадошта, холӣ аз замина; бесабаб, бедалел; нодуруст; **беасос баромадан** нодуруст баромадан (-и умед, орзу, ваъда); **даъвои** *касеро* **беасос шумурдан** бино бар набудани далел даъвои касеро нодуруст ҳисоб кардан ва ғайри қобили қабул донистан.

**БЕАСОСӢ** بی‌اساسی асоси дуруст надоштан, нодуруст будан, замина надоштан; сабаб надоштан; далел надоштан.

**БЕАСТАР** بی‌استر аз дарун астар надошта; **либоси беастар**, **беастар будан**.

**БЕАҲАМИЯТ** بی‌اهمیت аҳамият надошта, ғайримуҳим, камаҳамият.

**БЕАҲАМИЯТӢ** بی‌اهمیتی 1. беаҳамият будан, аҳамият надоштан; муҳим набудан. 2. диққат надодан, таваҷҷӯҳ зоҳир накардан; беаҳамиятӣ кардан.

**БЕАҲД** بی‌عهد он ки дар аҳди худ устувор нест, бевафо.

**БЕАҲДӢ** بی‌عهدی бевафоӣ, дар аҳди худ устувор набудан.

**БЕАҲОЛӢ** بی‌اهالی аз аҳолӣ холӣ; ғайримаскун, беодам.

**БЕБАДАЛ** بی‌بدل 1. бадал надошта, бадалнашаванда, беиваз; беҳамто, беназир, бемислу монанд. 2. муфт, ройгон; **бебадал нагузоштан** ба ивази коре иҷро кардани коре; қусури чизеро баровардан.

**БЕБАДӢ** بی‌بدی бидуни бадӣ, дурӣ ҷустан аз бадӣ.

**БЕБАҚО** بی‌بقا 1. ғайриҷовид, кӯтоҳумр, ноустувор, нопойдор: **дунёи бебақо**, **умри бебақо**. 2. бедошт, камдошт: **матои бебақо**.

**БЕБАҚОӢ** بی‌بقایی 1. ҷовид (абадӣ) набудан, ноустуворӣ, нопойдорӣ. 2. камдоштӣ, дошт надоштан.

**БЕБАНДУБОР** **بی‌بندوبار** нобасомон, ошуфта, лоқайд, надоштани низоми таахҳуд ба кор.

**БЕБАНДУБОРӢ** **بی‌بندوباری** нобасомонӣ, ошуфтагӣ, лоқайдӣ.

**БЕБАР** **بی‌بر** беҳосил, бесамар, бенатиҷа.

**БЕБАРАКА(Т)** **بی‌برکه//بی‌برکت** 1. он чи зиёд ва ба қадри кофӣ нест; **бебаракат будани** *чизе* беқурб, ҳастаку нестак будани чизе (*мас*., *пули нав, ҳосили имсола ва г.*). 2. бефайз: **дасти бебаракат**.

**БЕБАРАКАТӢ** **بی‌برکتی** 1. фаровон набудан, зуд тамом шудани чизе. 2. бефайзӣ; беҳосилӣ.

**БЕБАРГ** **بی‌برگ** 1. барг надошта: **дарахти бебаргу бор**. 2. *кит., маҷ.* бенаво, бечизу чора, фақир, камбағал.

**БЕБАРГӢ** **بی‌برگی** бенавоӣ, фақирӣ, камбағалӣ, надоштани чизу чора.

**БЕБАРӢ** **بی‌بری** бесамарӣ, беҳосилӣ.

**БЕБАРКАШ** **بی‌برکش** 1. барнакашида; беҳисоб. 2. *маҷ*. насанҷида; бемулоҳиза, беандеша.

**БЕБАРҚ** **بی‌برق** бе ҷараёни барқ.

**БЕБАРОР** **بی‌برار** бемуваффақият, омаднакарда: **шикори бебарор**.

**БЕБАРОРӢ** **بی‌براری** бемуваффақиятӣ, пеш нарафтани кор, ноомади кор.

**БЕБАРФ** **بی‌برف** барфнадошта; **зимистони бебарф** зимистоне, ки барф наборидааст.

**БЕБАСАР** **بی‌بصر** нобино, кӯр, аъмо.

**БЕБАСАРӢ** **بی‌بصری** нобиноӣ, кӯрӣ.

**БЕБАХТ** **بی‌بخت** бадбахт, бетолеъ.

**БЕБАХШ** **بی‌بخش** бебаҳра; бенасиб.

**БЕБАҲО** **بی‌بها** гаронбаҳо, пурбаҳо, пурқимат, беҳамто, бемислу монанд, беназир (*дар гаронқиматӣ*): **дурри бебаҳо, тӯҳфаи бебаҳо, ганҷи бебаҳо, одами бебаҳо**.

**БЕБАҲР** **بی‌بهر** *ниг*. **бебаҳра**.

**БЕБАҲРА** **بی‌بهره** бенасиб, беҳисса, нобархурдор: **бебаҳра мондан** бенасиб мондан, баҳраманд нашуда мондан; маҳрум мондан аз чизе.

**БЕБАҲС** **بی‌بحث** баҳсноталаб, баҳснопазир: **ҳақиқати бебаҳс**.

**БЕБАЧА** **بی‌بچه** бефарзанд, бенасл.

**БЕБАЧАГӢ** **بی‌بچگی** бебача будан, бача надоштан, бефарзандӣ,.

**БЕБИЗОАТ** **بی‌بضاعت** бемолу чиз; камбизоат, камбағал, тангдаст.

**БЕБИЗОАТӢ** **بی‌بضاعتی** молу чиз надоштан; камбизоатӣ, камбағалӣ, тангдастӣ.

**БЕБИМ** **بی‌بیم** нотарс, бебок; нотарсона, бебокона.

**БЕБИНӢ** **بی‌بینی** бининадошта; пучуқ.

**БЕБИСОТ** **بی‌بساط** бемолу давлат, беасбобу ускуна; нодор, қашшоқ.

**БЕБОД** **بی‌باد** *ниг*. **бешамол**.

**БЕБОДӢ** **بی‌بادی** *ниг*. **бешамолӣ**.

**БЕБОЗГАШТ** **بی‌بازگشت** бозгаштнадошта, баргаштанаоянда, дубора намеомадагӣ: **талафоти бебозгашт, умри бебозгашт; бебозгашт додан** чизеро ба касе тамоман додан.

**БЕБОК** **بی‌باک** 1. нотарс, боҷуръат; ҷасур, далер; беибо, густох. 2. *ниг*. **бебокона**.

**БЕБОКӢ** **بی‌باکی** нотарсӣ; ҷуръатнокӣ, ҷасурӣ, далерӣ; густохӣ.

**БЕБОКОНА** **بی‌باکانه** бетарсу бим, наҳаросида, нотарсона; ҷасурона, далерона: **ҷавоби бебокона**, **саволи бебокона, қадами бебокона, рафтори бебокона**.

**БЕБОКЧА** **بی‌باکچه** *мус*. номи яке аз оҳангҳои машҳури тоҷикӣ.

**БЕБОЛ** **بی‌بال** 1. болу парнадошта. 2. *маҷ*. нотавон, оҷиз.

**БЕБОЛОБАНДӢ** **بی‌بالابندی** бетаърифу тавсиф, обурангнадода; пӯстканда.

**БЕБОР** **بی بار** 1. бебар, беҳосил, бесамар: **дарахти бебор**. 2. борнадошта, холӣ: **мошини бебор, хари бебор**.

**БЕБОРИШ** **بی‌بارش** бебарфу борон: **ҳавои бебориш**; ҳавои боришнадошта, ҳавои соф.

**БЕБОРИШӢ** **بی‌بارشی** наборидани барфу борон, хушксолӣ.

**БЕБОРОН** **بی‌باران** бороннаборида, бороннадошта; бебориш; **беборон омадани баҳорон** наборидани борон дар фасли баҳор.

**БЕБОРОНӢ** بی‌بارانی борон наборидан, наборидани борон; бебориши.

**БЕБОХТ** بی‌باخت бохтнадошта; бидуни бойдиҳӣ: **лотереяи бебохт**.

**БЕБОҶ** بی‌باج *нав.* аз пардохти боҷ озод, боҷи гумрукӣ напардохта: **молҳои бебоҷ воридшуда, бебоҷ ворид кардани амвол**.

**БЕБУНЁД** بی‌بنیاد 1. асоснадошта, бидуни асоси мустаҳкам, ноустувор, сустбунёд. 2. *маҷ.* ноасл; пастфитрат, сифла.

**БЕБУНЁДӢ** بی‌بنیادی 1. надоштани асоси мусстаҳкам, сустбунёдӣ, ноустуворӣ. 2. *маҷ.* ноаслӣ; пастфитратӣ, сифлагӣ.

**БЕБУРИШ** بی‌برش ноӯҳдабаро, лаванд; беқатъият.

**БЕБУРИШӢ** بی‌برشی ноӯҳдаборой, лавандӣ; қатъият надоштан дар корҳо.

**БЕБУРУТ** بی‌بروت бурутнадошта, бемӯйлаб; мӯйлабнабароварда.

**БЕБӮ(Й)** (بی‌بو(ی бӯйнадошта: **гули бебӯй**.

**БЕВА** بیوه 1. зани шавҳармурда ё аз шавҳар ҷудошуда, бевазан. 2. марди безан ё занмурда: **зани бева, беваи бекас, беваю бечораҳо; бева мондан, бева шудан**.

**БЕВАГӢ** بیوگی 1. бешавҳарӣ, бешавҳар мондани зани шавҳардида. 2. безанӣ, безан мондани марди зандида.

**БЕВАЗАН** بیوه‌زن *ниг.* **бева** 1.

**БЕВАЗН** بی‌وزن 1. бевазн будан, вазннадошта, бевазн, сабук; **шеъри бевазн** *адш.* шеъре, ки дар он қоидаи вазни арӯз риоя нашудааст. 2. *маҷ.* беаҳамият, камэътибор.

**БЕВАЗНӢ** بی‌وزنی 1. вазн надоштан, сабук будан. 2. ҳолате, ки ҳангоми берун шудан аз ҳудуди кашиши замин воқеъ мешавад.

**БЕВАҚТ** بی‌وقت бемаҳал, бемавқеъ, нобаҳангом; **бевақту соат** бемаҳал, бемавқеъ, нобаҳангом; **гаштирӯзии бевақт** хеле баъдтар аз гашти рӯз, охири вақти гаштирӯзӣ; **кирмаки бевақт** кирмаке, ки дар охири мавсими кирмакдорӣ парваронда мешавад; **бевақт мондан** дер кардан, ақиб мондан; аз вақти муайян ва муқаррарӣ гузарондан, ба таъхир афтодан; **бевақт шудан** дер шудан, аз вақти муайян гузаштан; **рӯз бевақт шудан** бегоҳ шудан, ба поён расида истодани рӯз.

**БЕВАҚТИРӮЗӢ** بی‌وقت‌روزی вақти ба охир расида истодани рӯз, охири рӯз, бегоҳирӯзӣ.

**БЕВАҚТӢ** بی‌وقتی 1. вақту замоне, ки аз шаб посе гузаштааст; посе аз шаб гузашта: **дар бевақтии шаб**. 2. дермонда аз вақти муқаррарӣ, нобаҳангом; **кишти бевақтӣ** зироате, ки баъд аз гузаштани мӯҳлати муқаррарӣ кошта шудааст: **пахтаи бевақтӣ**.

**БЕВАҚФА** بی‌وقفه *кит.* бидуни таваққуф, беист, бетанаффус, паёпай, пайдарҳам.

**БЕВАМАРГ** بیوه‌مرگ он ки дар ҳоли бевагӣ аз дунё мегузарад.

**БЕВАМАРД** بیوه‌مرد *ниг.* **бева** 2.

**БЕВАПИР** بیوه‌پیر духтаре, ки солхӯрда бошад ҳам, ба шавҳар набаромадааст, пирдухтар.

**БЕВАР** بیور *кҳн.* даҳ ҳазор (10 000) (*ба забони паҳлавӣ*).

**БЕВАТАН** بی‌وطن 1. аз ватан ҷудошуда; бехонумон; ғариб, бекасу кӯй. 2. шахсе, ки нисбат ба ватани худ беэътиноӣ мекунад, манфиатҳои халқи худро ҳимоя намекунад ва маданияти миллии хешро ба назари эътибор намегирад, космополит.

**БЕВАТАНӢ** بی‌وطنی беватан будан, ватан надоштан.

**БЕВАФО** بی‌وفا он ки ба қавлу ваъдаи худ устувор нест, он ки дар дӯстӣ содиқ нест, аҳдшикан, паймоншикан: **ёри бевафо, дунёи бевафо, фалаки бевафо**.

**БЕВАФОӢ** بی‌وفایی вафо накардан ба қавлу ваъдаи худ, устувору пойдор набудан дар аҳду паймони дӯстӣ: **бевафоӣ кардан**.

**БЕВАҲМ** بی‌وهم **:беваҳму тарс** нотарсона, бидуни биму ҳарос, наҳаросида.

**БЕВАҶҲ** بی‌وجه бесабаб, беасос, бедалел; беҳуда.

**БЕВИҚОР** بی‌وقار он ки тамкину вазнинӣ дар хулқу атвор надорад.

**БЕВИҶДОН** بی‌وجدان он ки барои рафтор ва кирдори худ масъулияте ҳис намекунад; ноинсоф.

**БЕВИҶДОНӢ** بی‌وجدانی бевиҷдон будан; ноинсофӣ.

**БЕВИҶДОНОНА** بی‌وجدانانه дар рафтору кирдори худ масъулиятро ба назар нагирифта; беинсофона.

**БЕВОРА** بی‌واره *кит.* 1. бекас, ғариб. 2. беқадр, беэътибор.

**БЕВОРИС** بی‌وارث меросхӯрнадошта; аз меросхӯр маҳрумшуда.

**БЕВОРИСӢ** بی‌وارثی меросхӯр надоштан, маҳрум аз меросхӯр будан.

**БЕВОСИТА** بی‌واسطه 1. рост, бидуни он ки чизе ё касе дар байн воқеъ бошад. 2. *мач.* дафъатан, бидуни фосилаи вақт дар миён: **бевосита пас аз инқилоб**. 3. бе ёрдами беруна, бе иштироки шахси дуюм, бе мадади миёнчӣ, мустақиман, шахсан; **дахолати бевосита** дахолати шахсӣ, мудохила бе иштироки миёнарав ё шахси дигар; **иштироки бевосита** шахсан иштирок кардан (доштан); **ҳамсояи бевосита** ҳамсояи девордармиён, ду ҳамсояе, ки мобайни онҳо хонаи ҳамсояи дигар воқеъ нагардидааст.

**БЕВУЗӮЪ** بی‌وضوء бетаҳорат, бидуни вузӯъ.

**БЕВУҚУФ** بی وقوف *кит.* ноогоҳ, нодон, дар ҳоли бехабарӣ, бехабар.

**БЕВУҶУД** بی‌وجود 1. он ки вуҷудаш ба кор ё вазъият асаре надорад, ғайримуфид; беасар. 2. паст, фурӯмоя, ҳақир.

**БЕВУҶУДӢ** بی‌وجودی носудманд будан, беасар будан.

**БЕГ** بیگ *ниг.* **бек**.

**БЕГАЗАНД** بی گزند *кит.* безарар, беосеб.

**БЕГАП** بی‌گپ хомӯш, сокит; хомӯшона; ◊ **бегапу калоча** бегуфтугӯ; бечуну чаро; **бегап набудан** бесабаб набудан; иллату асос доштан (-и ҳодисае).

**БЕГАҲ** بیگه *ниг.* **бегоҳ: гоҳу бегоҳ**.

**БЕГАҲӢ** بیگهی *ниг.* **бегоҳӣ**.

**БЕГАҲХЕЗ** بیگه‌خیز *ниг.* **бегоҳхез**.

**БЕГИЁҲ** بی‌گیاه гиёҳнадошта, аз гиёҳу алаф холӣ: **биёбони бегиёҳ, дашти бегиёҳ, кӯҳи бегиёҳ**.

**БЕГИЁҲӢ** بی‌گیاهی бегиёҳ будан, гиёҳу алаф надоштан.

**БЕГИЛА** بی‌گله бегиламандӣ, бидуни шикояту шиква.

**БЕГИМ** بیگیم 1. *таър.* зани амир; амирзодазан; лақаби занони аъёну ашроф ва занони мӯҳтарам. 2. *барои ифодаи меҳру навозиш дар охири номҳои занона илова мешавад*: **Улфатбегим, Анорбегим** *ва г.*

**БЕГИҶОН** بیگی‌جان 1. фарзанди бег, бегзода. 2. *дар мавриди навозиш ва ифодаи эҳтиром нисбат ба фарзандони аъён гуфта мешуд.*

**БЕГӢ** بیگی 1. *мансуб ба* **бег**. 2. *таър.* идора ва ҳукумати бек.

**БЕГОНА** بیگانه 1. ношинос; ноошно: **ҷавони бегона, зани бегона, марди бегона**. 2. бо риштаи хешу таборӣ пайванд набуда, ғайрихеш, ғайрихудӣ; **аз дӯсти дур бегонаи наздик хуб аст** (*мақ.*); **бегона шудан** шахси ғайрихудӣ шудан, дур шудан аз хешу дӯстон. 3. дигар, ғайр; хориҷӣ, аҷнабӣ: **лашкари бегона, сипоҳи бегона, синфи бегона**. 4. ҷое, ки зодгоҳ ё маҳалли иқомати доимии касе намебошад: **кишвари бегона, шаҳри бегона, деҳаи бегона;** ◊ **алафи бегона** алафи худрӯи даруни киштзор; **дасти бегона** шахси ғайрихудӣ; шахси мухолиф; **аз ақл бегона шудан** ақлро гум кардан, девона шудан; **пулро бегона кардан** аз шахси ғайрихудӣ мол харидан.

**БЕГОНАВОР** بیگانه‌وار монанди бегонаҳо, мисли шахси ношиносу ноошно ё ғайри хешу табор.

**БЕГОНАГӢ** بیگانگی бегона будан; **бегонагӣ кардан** ҳамчун бегонаҳо рафтор кардан.

**БЕГОНАЗАБОН** بیگانه‌زبان *нав.* он ки бо забони дигар гап мезанад, он ки забони ӯ забони хориҷист.

**БЕГОНАЗАМИН** بیگانه‌زمین ҷое, ки зодгоҳ ё манзили доимии касе нест, кишвари бегона, мулки бегона.

**БЕГОНАПАРАСТ** بیگانه‌پرست он ки бегонаро аз одамони худӣ бартар медонад ва бо бегонагон нишасту бархост ва сару кор дорад, бегонаписанд.

**БЕГОНАПАРАСТӢ** بیگانه‌پرستی бегонапараст будан, парастиши бегонагон.

**БЕГОНАПИСАНД** بیگانه‌پسند *ниг.* **бегонапараст**.

**БЕГОНАРӮ** بیگانه‌رو *ниг.* **бегона**, **ношинос**.

**БЕГОР** بیگار *таър.* кори маҷбурии бемузд, ки мардум дар заминҳои амир ва амалдорон ба ҷо меоварданд; кори маҷбурӣ ва бемузд.

**БЕГОРӢ** بیگاری касеро маҷбуран ва бемузд кор фармудан.

**БЕГОҲ** بیگاه охири рӯз пеш аз фурӯ рафтани офтоб; аввали шаб; **аз пагоҳ то бегоҳ** тамоми рӯз, рӯзи дароз; **бегоҳи ҷумъа** охири рӯзи панҷшанбе, ки пас аз он ҷумъа меояд; **рӯз бегоҳ шудан** ба поён расидани рӯз, бевақт шудани рӯз; **рӯзро бегоҳ карда**н рӯзро ба поён расондан, тамоми рӯзро бо коре гузарондан; ◊ **гоҳу бегоҳ // гаҳу бегаҳ** бамавриду бемаврид, вақту бевақт; **пагоҳ-бегоҳ** ба қарибӣ, дар рӯзҳои наздик.

**БЕГОҲИРӮЗ(Ӣ)** بیگاهی‌روز(ی) охири рӯз (*асосан баъд аз нишастани офтоб то сар шудани шаб*).

**БЕГОҲӢ** بیگاهی 1. *ниг.* **бегоҳ: бегоҳии бевақт, бегоҳии рӯзи дигар**. 2. *мансуб ба* **бегоҳ: насими бегоҳӣ, хӯроки бегоҳӣ; синфҳои бегоҳӣ** синфҳои мактаби шабона.

**БЕГОҲОН//БЕГОҲОНӢ** بیگاهان//بیگاهانی *ниг.* **бегоҳ**.

**БЕГОҲХЕЗ** بیگاه‌خیز 1. он ки дер аз хоб мехезад. 2. саҳархез.

**БЕГУЗАШТ** بی‌گذشت гузаштнакунанда; якрав.

**БЕГУМОН** بی‌گمان бешубҳа, бешак, яқинан, бидуни шакку тардид, он ки дар бораи касе ё чизе шак надорад.

**БЕГУНАҲ//БЕГУНОҲ** بی‌گنه//بی‌گناه он ки ҷурм надорад, гунаҳгор нест, беайб, маъсум; ◊ **мусичаи бегуноҳ** он ки худро беайбу бечора нишон медиҳад.

**БЕГУНОҲӢ** بی‌گناهی бегуноҳ будан, гуноҳ надоштан, беайбӣ.

**БЕГУРДА** بی‌گرده тарсу, буздил, беҷуръат.

**БЕГУРДАГӢ** بی‌گردگی тарсончакӣ, буздилӣ, беҷуръатӣ.

**БЕГУФТУГӮ(Й)** بی‌گفتوگو(ی) 1. бидуни сухани барзиёд, бечуну чаро; бешарту шароит. 2. бешак, бешубҳа, албатта, ҳатман.

**БЕГӮШ** بی‌گوش он ки гӯш надорад; гӯшбурида.

**БЕГӮШТ** بی‌گوشت хӯроке, ки ба он гӯшт намеандозанд; гӯштнадошта: **хӯроки бегушт**.

**БЕҒАВҒО** بی‌غوغا *ниг.* **беғалоғула**.

**БЕҒАЙРАТ** بی‌غیرت 1. он ки ғайрат надорад ва дар иҷрои корҳо саъю кӯшиш намекунад; танбал, коҳил. 2. *гуфт.* тарсончак, буздил, тарсу. 3. марди камқувват.

**БЕҒАЙРАТӢ** بی‌غیرتی 1. беғайрат будан, сайъу кӯшиш накардан дар иҷрои корҳо. 2. *гуфт.* тарсончакӣ, буздилӣ. 3. камқувватӣ, камғайратӣ (*оид ба* мард).

**БЕҒАЛАТ** بی‌غلط 1. холӣ аз ғалат, бехато. 2. ғалат накарда, ба саҳву хато роҳ надода.

**БЕҒАЛОҒУЛА** بی‌غلاغوله бемағал, беғавғо, шӯру ғавғо накарда.

**БЕҒАМ** بی‌غم он ки ғаму ғусса надорад, дур аз андӯҳ: **беғаму ғусса будан;** ◊ **дами беғам задан** а) аз ғаму ташвиш фориғ шуда, роҳат кардан, беғамона дам гирифтан; б) фориғболона умр ба сар бурдан, осуда зиндагонӣ кардан.

**БЕҒАМӢ** بی‌غمی беғам будан, ғам надоштан; осудахотирӣ.

**БЕҒАМОНА** بی‌غمانه фориғ аз ғаму ғусса; бепарвоёна, фориғболона.

**БЕҒАРАЗ** بی‌غرض 1. он ки дар коре манфиати шахсии худро ба назар намегирад, бетамаъ: **дӯсти беғараз**. 2. *ниг.* **беғаразона**.

**БЕҒАРАЗӢ** بی‌غرضی беғараз будан, тамаъ надоштан, бетамаӣ.

**БЕҒАРАЗОНА** بی‌غرضانه на аз рӯи ғараз, холисона, бо нияти холис; бо дили соф; объективона, бетарафона: **дӯстии беғаразона, ёрии беғаразона, танқиди беғаразона**.

**БЕҒАШ** بی‌غش 1. олудаву омехтанашуда (*бо чизи камбаҳотар аз худ*), тилло ва нукрае, ки бо филиз дигар омехта нашудааст, беомезиш; соф, холис, сара. 2. шароби бедурд, соф, ноб. 3. *маҷ.* бериё, бемакру ҳила; пок, беолоиш; бекудурат: **дили беғаш, дӯстии беғаш, муҳаббати беғаш**.

**БЕҒИЛ** بی‌غل **:беғилу ғаш** а) соф, покиза, ноолуда; б) бекинаву фиреб, бенайрангу адо-

да; б) бекинаву фиреб, бенайрангу адоват.

**БЕҒОЯ** بی‌غایه он чи ғоя надорад, беидея; дорои ғояи паст (*дар бораи асарҳои санъат*).

**БЕҒУБОР** بی‌غبار он чи гарде рӯи онро нагирифтааст, ё бо гарду ғуборе олудаву омехта нест, соф, шаффоф: **осмони беғубор, оинаи беғубор**.

**БЕҒУРБАТ** بی‌غربت бечанҷол, ором, тинҷ: **диёри беғурбат**.

**БЕҒӮЛА** بی غوله *ниг.* **байғӯла**.

**БЕҒӮЛАНИШИН** بی‌غوله‌نشین *ниг.* **байғӯланишин**.

**БЕД** I بید дарахти бесамари соядор, ки шохҳои росту дароз дошта, бештар дар лаби ҷӯй ва ҷойҳои сернам мерӯяд ва навъҳои зерини он машҳур аст: **маҷнунбед, беди сурх (сурхбед), беди сиёҳ (сияҳбед), зарбед, беди сафед** *ва г.;* **чун барги бед ларзидан // чун бед ларзидан** *маҷ.* сахт ларзидан (*одатан аз тарс*); **ман тут гӯям, шумо бед мегӯед** (*зарб.*) ба саволи касе ҷавоби номувофиқ додан; сухани мусоҳибро дуруст нафаҳмида, гапи номувофиқ ва бемавқеъ гуфтан.

**БЕД** II بید *ниг.* **кӯя**.

**БЕДА** بیده алафи хушк; юнучқа (умуман): **банди беда, ғарами беда; беда додан, беда партофтан; бедаи кабуд** юнучқаи хушке, ки дар натиҷаи дар соя хушк кардан ранги кабуди худро нигоҳ доштааст.

**БЕДАБУРАК** بیده‌برک олати оҳанини махсус барои бурида майда кардани алафу хошоки ҳайвонот, аррадос.

**БЕДАБУРӢ** بیده‌بری буридани беда, бурида майда кардани беда.

**БЕДАВЛАТ** بی‌دولت 1. он ки молу мулк надорад, нодор, тангдаст, камбағал. 2. *маҷ.* бетолеъ, шӯрбахт; бечора, бесоҳиб.

**БЕДАВЛАТӢ** بی‌دولتی 1. камбағалӣ, нодорӣ, фақирӣ. 2. *маҷ.* бадбахтӣ, беиқболӣ, бетолеӣ.

**БЕДАВО** بی‌دوا 1. давонашаванда, бедармон, табобатнашаванд; сиҳатнашаванда, муолиҷанаёбанда, дармоннопазир, ноилоҷ. 2. *маҷ.* ислоҳнопазир, ғайри қобили ислоҳ, ислоҳнашаванда; **дарди бедаво** а) бемории сиҳатнашаванда, дарди муолиҷанопазир; б) *маҷ.* мушкиле, ки ҳалли он имконнопазир аст; вазъияти баде, ки аз он халосӣ муҳол аст.

**БЕДАВОМ** بی‌دوام давомнадошта, кӯтоҳмӯҳлат, кӯтоҳмуддат, кӯтоҳумр; нопойдор.

**БЕДАЛЕЛ** بی‌دلیل беасос, исботнашаванда: **гапи бедалел**.

**БЕДАЛЕЛӢ** بی‌دلیلی бедалел будан; исбот надоштан.

**БЕДАМ** بی‌دم беҳаво, дамнакарда, холӣ.

**БЕДАНДОН** بی‌دندان он ки дандон надорад, дандоннадошта: **даҳони бедандон; бедандон шудан**.

**БЕДАНДОНӢ** بی‌دندانی бедандон будан, дандон надоштан.

**БЕДАНЧИР** بیدانجیر *бот.* растании алафӣ, ки аз тухми он равғани гарчак (канадона) мегиранд.

**БЕДАПОЯ//БЕДАПАЯ** بیده‌پایه//بیده‌پیه юнучқазоре, ки юнучқааш даравида шудааст (*одатан баъд аз дарав ба он ҳайвонотро сар медиҳанд то ки боқимонда ва ё резупошшудаи юнучқаро чида хӯрад*).

**БЕДАР** بی‌در хонае, ки барои даробаро ҷои дар гузошта шуда бошад ҳам, дар шинонда нашудааст: **хонаи бедару тиреза**.

**БЕДАРАК** بی‌درک 1. беасар, беному нишон; бехабар; **бедарак шудан** а) беному нишон шудан, аз худ хабар надодан; б) номаълум ғайб задан, гум шуда рафтан. 2. бесабаб, беасос, беҳуда. 3. бидуни зарурат, бекор, бе қасди муайян; **бедарак нагуфтаанд, ки … // бедарак нест, ки** … бесабаб нест, ки …

**БЕДАРАНГ** بی‌درنگ *кит.* бетаъхир, фавран, бетаваққуф.

**БЕДАРАНГӢ** بی‌درنگی *кит.* 1. бетаъхир амал кардан. 2. *маҷ.* ноустувор, бепоя.

**БЕДАРАХТ** بی‌درخت дарахтнарӯида, дарахтнадошта: **замини бедарахт**.

**БЕДАРАХТӢ**بی‌درختی луч будани замин, дарахтнадошта.

**БЕДАРВОЗА** بی‌دروازه муҳавватае (ҳаётае) аз қабили ҳавлию сарой, ки дарвоза шинонда нашудааст; *муқ.* **бедар**; ◊ **шаҳри бедарвоза** ҷои беназорат, ҷои бесоҳиб.

**БЕДАРД** بی‌درد 1. он ки дарду бемории надорад,

солим. 2. б еозор, дард накунонда. 3. *мач.* касе, ки ғаму алам надорад; беғаму бепарво; ◊ **бедарди миён** бидуни меҳнат, осонакак, муфт, ройгон (*мас.,* **пули бедарди миён** пули муфт бадастомада).

**БЕДАРДГАРДОНӢ** بی‌دردگردانی рафъи ҳисси дард, карахт кардан (*ба воситаи дору*).

**БЕДАРДИСАР** بی‌دردسر беташвиш: **кори бедардисар**.

**БЕДАРДӢ** بی‌دردی 1. бедард будан, дард надоштан. 2. *мач.* беғамӣ, бепарвоӣ.

**БЕДАРЕҒ** بی‌دریغ 1. бе ҳайфу афсӯс, бе пушаймонию надомат; раҳм накарда, бераҳмона. 2. бидуни музояқа, дареғ надошта, хасисӣ накарда, саховатмандона. 3. *мач.* ҷоннисорона, ҷонро дареғ надошта.

**БЕДАРМОН** بی‌درمان 1. *ниг.* **бедаво**. 2. камқувват, беҳол, бемадор, нотавон.

**БЕДАРМОНӢ** بی‌درمانی 1. бедармон будан, муоличанопазирӣ, сиҳатнашавандагӣ. 2. беҳолӣ, бемадорӣ; камқувватӣ, сустӣ.

**БЕДАРОМАД** بی‌درامد даромаднадошта, бидуни дахл; бефоида, бесуд; нафъ ва манфиат надошта: **харҷи бедаромад**.

**БЕДАСТ** بی‌دست он ки даст надорад; ◊ **бедасту по** ноӯҳдабаро, беҳунар, мӯҳмал.

**БЕДАСТА** بی‌دسته ҳар чизе, ки даста надорад (*аз қабили* кӯза, чойник, табар).

**БЕДАСТАР** بیدستر *зоол.* ҷонвари ширхӯр аз хонаводаи хояндагон, ки ҷуссаи нисбатан калон ва пӯсти зебое дорад ва хуб шино мекунад.

**БЕДАСТГОҲ** بی‌دستگاه *кит.* дову дастгоҳнадошта; бечизу чора: **дарвеши бедастгоҳ**.

**БЕДАСТГОҲӢ** بی‌دستگاهی бечизӣ, бенавоӣ, фақирӣ, камбағалӣ.

**БЕДАСТЁР** بی‌دستیار дастёрнадошта; бемададгор.

**БЕДАСТЁРӢ//БЕДАСТИЁРӢ** بی‌دستیاری бедастёр будан, мададгору ёридиҳанда надоштан.

**БЕДАХЛ** بی‌دخل *кит.* 1. бе дахолати касе, бидуни мудохила. 2. *ниг.* **бедаромад**.

**БЕДАХОНА** بیده‌خانه ҷой барои нигоҳ доштани юнучқаву алафҳои дигари хушкондашуда, анбори беда.

**БЕДАҲАН//БЕДАҲОН** بی‌دهن//بی‌دهان баддаҳан, бадзабон, бадгап; сергап, лаққӣ.

**БЕДБАРГ** بیدبرگ 1. барги бед. 2. *кӯҳн.* пайкони тир, ки шаклаш ба барги бед монанд аст.

**БЕДБУН** بیدبن *кит.* дарахти бед.

**БЕДГУЛ** بیدگل дарахти бутташакли ҳамешасабз, ки гулҳои сурх, сафед ва гулобиранг дорад.

**БЕДГУН** بیدگون бедранг, ба ранги бед, сабзу кабуд.

**БЕДЕВОР** بی‌دیوار 1. бино ва ё иморате, ки дар болои пояҳо бе девор сохта шудааст. 2. ҳавлие, ки атрофаш бо девор иҳота нашудааст.

**БЕДЗОР** بیدزار макони бисёрии бед, ҷое, ки дарахтони бед анбӯҳ рӯидаанд, бедистон.

**БЕДИЁНАТ** بی‌دیانت 1. он ки фармудаҳои дину мазҳабро риоя намекунад, бедин, бемазҳаб, мулҳид. 2. *мач.* ноинсоф, бевиҷдон, норосткор.

**БЕДИЁНАТӢ** بی‌دیانتی 1. бединӣ, ломазҳабӣ, мулҳидӣ. 2. *мач.* ноинсофӣ, бевиҷдонӣ

**БЕДИҚҚАТ** بی‌دقّت он ки ба иҷрои коре нағз диққат намекунад, сарсарӣ, бепарво, бетаваҷҷӯҳ.

**БЕДИҚҚАТӢ** بی‌دقّتی бедиққат будан, бепарвоӣ, беэътиноӣ, бетаваҷҷӯҳӣ.

**БЕДИЛ** بیدل 1. дилхунук, дилмонда, дилгир: **бедил шудан** *аз касе*. 2. *кит.* ошиқи дилбохта, ошиқи беқарор. 3. *мач.* тарсончак, буздил, бегурда. 4. тахаллуси шоири бузурги форсу тоҷик Мирзо Абдулқодир (1644-1721).

**БЕДИЛӢ** بیدلی 1. дилхунукӣ, дилмондагӣ. 2. *мач.* тарсончакӣ, буздилӣ.

**БЕДИЛОН** بی‌دلان **:дилу бедилон** хоҳону нохоҳон, хоставу нахоста, дилаш кашидаю накашида; дилхунукона.

**БЕДИЛХОН** بیدلخوان 1. он ки ашъори Бедилро аз девони ӯ азёд мехонад. 2. *таър.* талабаи синфҳои болоии мадрасаҳои пешин, ки дар марҳилаи охири таълими савод девони ғазалиёти Бедилро мехонд ва шарҳ медод.

**БЕДИЛХОНӢ** **بیدل‌خوانی** 1. хондани ашъори Бедил. 2. маҳфиле, ки аъзои он бо шарҳи ашъори Бедил машғул буданд.

**БЕДИЛШИНОС** **بیدل شناس** адабиётшиносе, ки мавзӯи омӯзиш ва тадқиқоти ӯ эҷодиёти Мирзо Абдулқодири Бедил мебошад.

**БЕДИЛШИНОСӢ** **بیدل‌شناسی** шохае дар адабиётшиносӣ, ки ба омӯзишу таҳқиқи ҳаёт ва фаъолияти адабии Мирзо Абдулқодири Бедил ва мактаби ӯ машғул аст.

**БЕДИМОҒ** **بی‌دماغ** димоғсӯхта, хафа, зиқ, хиратабъ.

**БЕДИМОҒӢ** **بی‌دماغی** димоғсӯхтагӣ, хафагӣ, зиқӣ, хиратабъӣ.

**БЕДИН** **بی‌دین** он ки ба дин эътиқод надорад ва расму русуми шариатро риоя намекунад, бемазҳаб; аз дин рӯй гардонда, мулҳид.

**БЕДИНӢ** **بی‌دینی** бедин будан, эътиқод надоштан ба дину мазҳаб.

**БЕДИСТОН** **بیدستان** 1. *ниг.* **бедзор**. 2. *маҷ.* боғи бесамар.

**БЕДМУШК** **بیدمشک** дарахте аз ҷинси бед, ки гули зарди сабзтоби бисёр хушбӯй дорад; арақи онро мегиранд, ки хеле хушбӯ буда, хосияти давоӣ дорад.

**БЕДОВ** **بیداو** **:бедову дастгоҳ** *гуфт.* беасбобу ускуна; бечизу чора.

**БЕДОҒ** **بی‌داغ** 1. он ки дар рӯи пӯсташ доғ - нишонаҳои сиёҳчатоб надорад. 2. ҳар чизе, ки дар он лаккае нест, соф, пок, ғайри доғдор.

**БЕДОД** **بی‌داد** 1. беадолатӣ, зулм, ситам, ҷавр: **бедоду ситам, зулму бедод; аҳли бедод** золимон, ситамгарон, ҷафопешагон. 2. оҳу фиғон, нолаву зорӣ: **доду бедод; доду бедод кардан**.

**БЕДОДГАР** **بی‌دادگر** золим, ситамгар, ҷафопеша.

**БЕДОДГАРӢ** **بی‌دادگری** беадолатӣ, зулм, ситам: ҷавр, ҷафо, истибдод: **бедодгарӣ кардан**.

**БЕДОДГАРОНА** **بی‌دادگرانه** беадолатона, ноинсофона; золимона, ситамгарона.

**БЕДОДӢ** **بی‌دادی** *ниг.* **бедодгарӣ**.

**БЕДОДПЕША** **بی‌دادپیشه** *ниг.* **бедодгар**.

**БЕДОЛ** **بی‌دال** **:бедолу дарахт** макone, ки ҳеҷ дарахт надорад (*дашт, биёбон, саҳро ва г.*).

**БЕДОНА** I **بیدانه** парандаи саҳроии хушовоз, ки аз гунҷишк калонтар мебошад (*шавқмандон онро сайд карда, барои овози форам ё ҷангӣ буданаш дар хонаҳо нигоҳ медоранд*), вартиш, карак: **бедонаи ҷегӣ, бедонаи ҷангӣ**.

**БЕДОНА** II **بیدانه** мевае, ки донак надорад (*аз қабили* ангури кишмиш): **хурмои бедона**.

**БЕДОНАБОЗ** **بیدانه‌باز** он ки бедонаҳоро барои ҷанг андохтан нигоҳ медорад.

**БЕДОНАБОЗӢ** **بیدانه‌بازی** бедона доштан ва ҷанги бедона ташкил кардан, амали бедонабоз.

**БЕДОНАК** **بیدانک** 1. растание, ки аз тухм намерӯяд (*аз қабили* сафедор, бед *ва г.*). 2. *ниг.* **бедона** II.

**БЕДОНИШ** **بی‌دانش** беилм, бесавод, нодон, ҷоҳил.

**БЕДОНИШӢ** **بی‌دانشی** бедониш будан, бесаводӣ, нодонӣ, ҷоҳилӣ.

**БЕДОР** **بیدار** 1. он ки дар ҳолати хоб нест; *муқоб.* **хуфта** ва **хобида**: **аз хоб бедор кардан, аз хоб бедор шудан; бедор мондан** нахобидан, хоб нарафтан; **шабро бедор гузаронидан** шабзиндадорӣ кардан, бедорхобӣ кашидан. 2. *маҷ.* ҳушёр, огоҳ, бохабар; **бедор кардан** а) касеро аз хоб хезондан; б) *маҷ.* касеро аз чизе огоҳонидан; аз ҳолати ғафлат ва бехабарӣ баровардан; **бедор шудан** а) аз хоб хестан; б) ҳушёр шудан, огоҳ шудан; бохабар шудан; в) *маҷ.* аз ғафлат баромадан, аз ҷаҳолат раҳоӣ ёфтан; г) *маҷ.* дар аввали баҳор зинда шуда, ба муғчабарорӣ сар кардани дарахтон ва ба неш задан шурӯъ кардани наботот; ◊ **бахти бедор // толеи бедор** бахти мусоид ва мададгор, толеи омадкарда; **аз хоби ғафлат бедор шудан** аз нодонию ҷаҳолат баромадан, бохабар шудан (*аз воқеаву ҳодисаҳои рӯзгор*).

**БЕДОРБАХТ** **بیداربخت** *маҷ.* хушбахт, саодатманд, батолеъ.

**БЕДОРБОШ** **بیدارباش** овоз ва садое, ки барои бедор шудани одамон дар сарбозхонаҳо ва муассисаҳои дигари низомиву қудратӣ монанди овози шайпур дар бошишгоҳҳои ҳарбӣ садо медиҳад.

**БЕДОРДИЛ** بیداردل дилогоҳ, зиндадил, равшанзамир, бомаърифат; *муқоб*. **ғофил**.

**БЕДОРДИЛӢ** بیداردلی бедордил будан, ҳушёрӣ, огоҳӣ.

**БЕДОРӢ** بیداری 1. бедор будан, ҳолати ғайри хоб, дар хоб набудан, бехобӣ. 2. *маҷ*. ҳушёрӣ, огоҳӣ, хабардорӣ; маърифатнокӣ.

**БЕДОРМАҒЗ** بیدارمغز *киноя аз* оқилу ҳушёр ва огоҳ.

**БЕДОРФИКР** بیدارفکر *маҷ*. ҳушёру доно; хабардор, огоҳ, бомаърифат.

**БЕДОРХОБ** بیدارخواب азхобмонда, хобпарида; **бедорхоб будан** нахобидан; шабро бедор гузаронидан.

**БЕДОРХОБӢ** بیدارخوابی аз хоб мондан, нахобидан, ҳолати касе, ки шаб хоб карда натавонистааст; **бедорхобӣ кашидан** нахобида шабро рӯз кардан (*аз беморие*), шабзиндадорӣ кардан.

**БЕДОРШУДА** بیدارشده *сифати феълии замони гузашта аз* **бедор шудан**; 1. аз хоб бархоста. 2. огоҳшуда, ҳушёршуда.

**БЕДОШТ** بی‌داشت ҳар чизе, ки дошт надорад, бебақо; *муқоб*. **бадошт**.

**БЕДУД** بی‌دود 1. дуднадошта, холӣ аз дуд; соф, фурӯзон; дуд намекардагӣ: **оташи бедуд, чароғи бедуд, шамъи бедуд, шӯълаи бедуд**. 2. *маҷ*. ҳар чизе (одатан таоме), ки муфт, бе меҳнат ба даст меояд: **ҳалвои бедуд, шӯрбои бедуд; бедуд сӯхтан** *киноя аз* номаълум ғам хӯрдан, ба дигарон аён накарда, дар оташи ғаму андӯҳ сӯхтан.

**БЕДУДМОН** بی‌دودمان *кит*. он ки хонаву хонавода надорад, бехонумон.

**БЕДУМ** بی‌دم думнадошта; думбурида: **хари бедум**.

**БЕЁВАР** بی‌یاور он ки мададгору ёрирасоне надорад.

**БЕЁВАРӢ** بی‌یاوری беёвар будан, мададгору ёрирасон надоштан.

**БЕЁД** بی‌یاد беҳуш, аз ҳуш рафта.

**БЕЁР** بی‌یار он ки ёру дӯст надорад, яккаву танҳо, бекасу бепаноҳ.

**без** بیز *асоси замони ҳозира аз* **бехтан**.

**БЕЗ** I بیز 1. лӯндачаи гӯштии бо иллате шах ва гиреҳшуда, ки аз даруни равған ё гӯшт мебарояд, ғудда, ғадуд. 2. *тиб*. яке аз узвҳои инсон ва ҳайвонот, ки барои хун моддаҳои ҳаётан зарур ҷудо мекунад ва моддаҳои нодаркориро ҷудо карда, берун меандозад: **бези таги гулӯ**.

**БЕЗ** II بیز *гуфт*. навъи матои пахтагини дурушт, хомсуф.

**БЕЗАБОН** بی‌زبان 1. он ки умуман қобилияти нутқ надорад, гунг, лол: **ҳайвони безабон, махлуқи безабон**. 2. он ки маҳорати баланди суханпардозӣ надорад, оҷиз дар нутқ. 3. *маҷ*. сокит, хомӯш. 4. *маҷ*. ҳайвон.

**БЕЗАБОНӢ** بی‌زبانی хомӯшӣ, сукут, сокитӣ, тавони сухангӯӣ надоштан: **безабонӣ нишонаи марг аст** (*мақ*.).

**БЕЗАВҚ** بی‌ذوق 1. он ки шавқу завқ ва майлу рағбат ба чизе ё коре надорад. 2. шахсе, ки зебоиро ҳис намекунад ва аз он лаззат намебарад.

**БЕЗАВҚӢ** بی‌ذوقی безавқ будан; бесалиқагӣ.

**БЕЗАВОЛ** بی‌زوال заволнопазир, ҳамешагӣ, ҷовид, абадӣ; офатнопазир, намуранда: **бахти безавол, ишқи безавол, ҳусни безавол**.

**БЕЗАВОЛӢ** بی‌زوالی заволнопазир будан, абадӣ будан; абадият.

**БЕЗАДА** بی‌زده **:ҳиҷои безада** *збш*. ҳиҷое, ки ҳангоми талаффуз ба он зада намеафтад.

**БЕЗАМИН** بی‌زمین он ки барои киштукор замини хусусӣ надорад: **деҳқони безамин, камбағали безамин**.

**БЕЗАМИНА** بی‌زمینه заминанадошта, беасос, бепоя, бебунёд.

**БЕЗАМИНӢ** بی‌زمینی безамин будан, замини кишт надоштан.

**БЕЗАН** بی‌زن марде, ки зан нагирифтааст, ё дар айни ҳол зан надорад, муҷаррад.

**БЕЗАНӢ** بی‌زنی безан будан, зан надоштан (-и мард).

**БЕЗАР** بی‌زر *кит*. бепул; бебизоат, бенаво; нотавон, бечора.

**БЕЗАРАР** بی‌ضرر 1. чизе (коре), ки зиён ва нуқсон надорад, бенуқсон, беайб. 2. касе (чи-

зе), ки аз вай ба касе (чизе) зиёне намерасад: **одами безарар, доруи безарар; безарар кардан** қобилияти зиёнрасонии чизе ё касеро аз байн бурдан; коре кардан, ки осебе расонда натавонад; **безарар мондан** осеб нарасида мондан, зарар надидан.

**БЕЗАРДА** بی‌زرده тарсончак, бечуръат; беору номус, беҳамият.

**БЕЗАРӢ** بی‌زری *кит.* бепулӣ; бебизоатӣ, бенавоӣ, камбағалӣ.

**БЕЗАРФ** بی‌ظرف аз зарф истифода набурда, бидуни зарф: **безарф кашондани бор**.

**БЕЗАРФИЯТ** بی‌ظرفیت камҷанба, он ки тоқати шунидани суханҳои дигаронро надорад ва беэътиноӣ зоҳир мекунад.

**БЕЗАРФИЯТӢ** بی‌ظرفیتی безарфият будан, камтаҳаммул будан.

**БЕЗАРФӢ** بی‌ظرفی ҳолӣ будан, бетаҳаммул, худписандӣ, дуруштӣ.

**БЕЗАҲМАТ** بی‌زحمت осон, бароҳат.

**БЕЗАҲРА** بی‌زهره бечуръат, тарсончак.

**БЕЗАҲРАГӢ** بی‌زهرگی бечуръатӣ, тарсончакӣ.

**БЕЗГАК** بیزگک *гуфт.* табларза, вараҷа; **безгак гирифтан** а) саршавии бемории безгак; б) *маҷ.* сахт тарсида ларзидан.

**БЕЗЕБ** بی‌زیب нозеб, аз назокат дур, хунук: **рафтори безеб**.

**БЕЗЕБӢ** بی‌زیبی безеб будан, аз ҳусну зебоӣ дур будан.

**БЕЗИЁ** بی‌ضیا *кит.* бенур, бепартав, бедурахшиш: **безиё шудан**.

**БЕЗИЁН** بی‌زیان 1. *ниг.* **безарар**. 2. зарарнадида, бидуни офату осеб. 3. зарарноовар, хисоратнаоваранда: **моли безиён, савдои безиён**.

**БЕЗИЁНӢ** بی زیانی безиён будан, зарару зиён надоштан.

**БЕЗИНҲОР** بی‌زینهار//بی‌زنهار *кит.* беамон, бераҳм.

**БЕЗОБИТА** بی‌ضابطه 1. баташвишафтода, баташвишмонда, бесаранҷом: **безобита кардан, безобита шудан**. 2. парешон, мушаввашхавотир.

**БЕЗОБИТАГӢ** بی‌ضابطگی бесаранҷомӣ, парешонӣ, мушаввашӣ, дар хавотир будан, ба изтироб афтодан.

**БЕЗОВАР** بیزاور *кит.* беқувват, беқудрат, беиқтидор.

**БЕЗОД** بی‌زاد бетӯша, бидуни тӯша.

**БЕЗОН** بیزان 1. *феъли ҳол аз* **бехтан;** дар ҳоли бехтан. 2. безанда. 3. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънои* безанда, ғирболкунанда: **атрбезон**, **гулбезон**.

**БЕЗОР** بیزار бемайл ва берағбат нисбат ба чизе, рӯгардоншуда, гурезон (*аз чизе ё касе*); мутанаффир; **аз бекор ҳама безор** (*зарб.*); **безор кардан** *касеро* бо ягон ҳаракат ё кори худ касеро ба ҷон расондан; **аз ҷон безор кардан (шудан)** аз ҷон сер кардан (шудан); ба ҷон расондан (расидан), ниҳоят танг кардан (шудан), дилгир кардан (шудан).

**БЕЗОРӢ** بیزاری *гуфт.* авбош, бекоргард, тарбиятнодида, вайронгари тартиботи ҷамъиятӣ.

**БЕЗОРКУНАНДА** بیزارکننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **безор кардан**; нафратовар, дилбазан, дилгиркунанда.

**БЕЗОТ** بی‌ذات 1. зотнадошта, бадзот: **ҳайвони безот**. 2. *таҳқ.* беаслу насаб, ноҷинс.

**БЕЗУРЁТ//БЕЗУРИЁТ** بی‌ذریات он ки аз ӯ фарзанд намешавад, бенасл, беавлод.

**БЕЗУРЁТӢ//БЕЗУРИЁТӢ** بی‌ذریاتی безурёт будан; надоштани қобилияти фарзанддоршавӣ, беавлодӣ.

**БЕИБО** بی‌ابا аз ҳеҷ чиз худдорӣ накарда, имтиноъ наварзида; беистиҳола, беҳаё.

**БЕИБОГӢ//БЕИБОӢ** بی‌اباگی//بی‌ابایی беибо будан, беистиҳолагӣ, беҳаёӣ.

**БЕИБОЁНА** بی‌ابایانه ибо накарда, истиҳола накарда; густохона.

**БЕИДЕЯ** بی‌ادیه *ниг.* **беғоя**.

**БЕИДРОК** بی‌ادراک бефаҳм, қобилияти дарк кардани чизеро надоштан.

**БЕИДРОКӢ** بی‌ادراکی бефаҳмӣ, қобилияти дарк кардани чизеро надоштан.

**БЕИЁР** بی‌عیار тамғаи иёрнадошта; бемаҳак: **тиллову нуқраи беиёр**.

**БЕИЗЗАТ** بی‌عزّت *ниг.* **беҳурмат**.

**БЕИЗЗАТӢ** بی‌عزّتی *ниг.* **беҳурматӣ**.

**БЕИҚТИДОР** بی‌اقتدار безӯр, беқудрат, беқувват.

**БЕИҚТИДОРӢ** بی‌اقتداری беиқтидор будан, безӯрӣ, беқувватӣ.

**БЕИЛЛАТ** بی‌علت иллатнадошта, бенуқсон, беайбу камбудӣ; **узвҳои беиллати бадан** узвҳои сиҳати бадан.

**БЕИЛЛАТӢ** بی‌علتی беиллат будан, айбу нуқсон надоштан.

**БЕИЛМ** بی‌علم он ки илму дониш надорад, нохонда, таҳсили илм накарда, бесавод.

**БЕИЛМӢ** بی‌علمی беилм будан, бедонишӣ, бесаводӣ.

**БЕИЛОҶ** بی‌علاج 1. шифонаёбанда, дармоннопазир, бедаво: дарди беилоҷ. 2. ноилоҷ, чоранадошта.

**БЕИЛОҶӢ** بی‌علاجی 1. беилоҷ будан, шифонаёбандагӣ, дармоннопазирӣ; бедаво будан. 2. ноилоҷӣ, чора надоштан.

**БЕИЛТИФОТ** بیی‌التفات номеҳрубон, ҳусни таваҷҷӯҳ надошта, белутфу марҳамат.

**БЕИЛТИФОТӢ** بی‌التفاتی беилтифот будан, номеҳрубонӣ, беэътиноӣ.

**БЕИЛТИФОТОНА** بی‌التفاتانه номеҳрубонона, бидуни ҳусни таваҷҷӯҳ, ба ғайри лутф ва меҳрубонӣ.

**БЕИМДОД** بی‌امداد бемадад, бекумак, беёрӣ.

**БЕИМДОДӢ** بی‌امدادی бемадад будан, нотавонӣ.

**БЕИМЗО** بی‌امضا имзонадошта, беном; **мактуби беимзо** номаи нависандааш номаълум.

**БЕИМОН** بی‌ایمان 1. бедин, бемазҳаб. 2. *таҳқ*. он ки ба ҳеҷ чиз имону эътиқод надорад, беэътиқод; бевиҷдон, ноинсоф.

**БЕИМОНӢ** بی ایمانی 1. беимон будан, бединӣ, бемазҳабӣ. 2. имону эътиқод ба ҳеҷ чиз надоштан; бевиҷдонӣ, беинсофӣ.

**БЕИМТИЁЗ** بی‌امتیاز бидуни бартарӣ, бебартарӣ.

**БЕИМТИҲОН** بی‌امتحان имтиҳон надода, имтиҳон насупорида.

**БЕИНСОФ** بی‌انصاف ноинсоф, ноодил, бедодгар, беадолат; бевиҷдон.

**БЕИНСОФӢ** بی‌انصافی ноинсофӣ, бедодгарӣ, беадолатӣ; бевиҷдонӣ.

**БЕИНСОФОНА** بی‌انصافانه ноинсофона, ноодилона, беадолатона; бевиҷдонона.

**БЕИНТИЗОМ** بی‌انتظام он ки интизомро риоя намекунад, бетартиб.

**БЕИНТИЗОМӢ** بی‌انتظامی беинтизом будан, бетартибӣ.

**БЕИНТИҲО** بی‌انتها 1. аз ҳад афзун, беҳад зиёд, ниҳоят бисёр: **муҳаббати беинтиҳо, хурсандии беинтиҳо**. 2. беохир, бепоён; беканор, нопайдоканор, васеъ, фарох: **замини беинтиҳо, баҳри беинтиҳо; беинтиҳо будан** зиёд (бисёр) будан; аз ҳад зиёд будан, беҳад афзун будан.

**БЕИНТИҲОӢ** بی‌انتهایی беинтиҳо будан; интиҳо надоштан; беохирӣ.

**БЕИРОДА** بی‌اراده он ки дар қавлу қарори худ устувор нест, ноустувор, беқатъият.

**БЕИРОДАГӢ** بی‌ارادگی ноустуворӣ, сустиродагӣ.

**БЕИСБОТ** بی‌اثبات бедалел, бераҷам.

**БЕИСМ** بی‌اسم 1. беном, номнадошта. 2. беимзо.

**БЕИСТ** بی‌ایست наистода, таваққуф накарда, якзайл, муттасил: **беист кор кардан, беист парвоз кардан, беист гап задан, беист тирпаронӣ кардан**.

**БЕИСТЕЪДОД** بی‌استعداد он ки қобилият ва лаёқати корӣ надорад, беқобилият, белаёқат: **шогирди беистеъдод**.

**БЕИСТЕЪДОДӢ** بی‌استعدادی беистеъдод будан, истеъдод надоштан, белаёқатӣ, беқобилиятӣ.

**БЕИСТИСНО** بی‌استثنا 1. истисно накарда, бидуни истисно, аз як сар. 2. истиснонадошта: **қоидаи беистисно**.

**БЕИСТИФОДА** بی‌استفاده истифода нашуда, мавриди истифода қарор нагирифта.

**БЕИСТИҲОЛА** بی‌استحاله беибо, берӯйхотир; рӯйхотир накарда.

**БЕИТМИНОН** بی‌اطمنان аз итминон дур, боварнадошта, мутмаиннабуда.

**БЕИТМИНОНӢ** بی‌اطمنانی итминон надоштан, бовар надоштан, мутмаин набудан.

**БЕИТОАТ** بی‌اطاعت итоат накарда, мутеъ нашуда.

**БЕИТОАТӢ** بی‌اطاعتی итоат накардан, нофармонӣ.

**БЕИТТИЛОӢ** بی‌اطّلاعی беиттилоъ будан, иттилоъ надоштан, бехабарӣ, ноогоҳӣ.

**БЕИТТИЛОЪ** بی‌اطّلاع бехабар, ноогоҳ, иттилоънадошта, новоқиф.

**БЕИХЛОС** بی‌اخلاص эътиқоднадошта, ғайриихлосманд.

**БЕИХЛОСӢ** بی‌اخلاصی беихлос будан, ақидаи мустаҳкам надоштан ба чизе, эътиқод надоштан, ғайриихлосмандӣ, адами ихлос.

**БЕИХТИЁР** بی‌اختیار аз ғайри хоҳиш ва ирода, бешуурона, нохост.

**БЕИХТИЁРОНА** بی‌اختیارانه *ниг.* **беихтиёр**.

**БЕИХТИЛОФ** بی اختلاف бемуноқиша, беҷангу ҷидол.

**БЕИХТИЛОФӢ** بی‌اختلافی беҷанҷолӣ, беихтилоф будан.

**БЕИШТИБОҲ** بی اشتباه беғалат, бехато, саҳв накарда, иштибоҳ накарда.

**БЕИШТИҲОӢ** بی اشتهایی иштиҳо надоштан, адами иштиҳо.

**БЕИҶОЗАТ** بی‌اجازت *ниг.* **берухсат**.

**БЕК** *т.* بیک 1. *таър.* ҳокими шаҳру ноҳия, ки ба хон ё амир итоат мекард. 2. *таър.* унвони расмӣ ва фахрии ашроф, асилзода ва мансабдорони аморат, бег. 3. *барои ифодаи меҳрубонӣ ва навозиш дар охири номҳои мардона илова карда мешавад* (*мас.*, **Ҷӯрабек, Атобек, Абдуллобек** *ва г.*).

**БЕКАЙФ** بی کیف бидуни лаззату хушӣ, белаззат.

**БЕКАЛЛА** بی کله 1. ҷудо аз калла, он ки калла надорад, сарбурида. 2. *маҷ.* беақл, каллаварам, бемағз.

**БЕКАМ** بی کم **:бекаму кост** пурра, бе ҳеҷ камбудӣ ва нуқсон.

**БЕКАМАР** بی کمر 1. он ки камари мурассаъ надорад, ки дар гузашта аломати мансабдорӣ ва подшоҳӣ буд. 2. *маҷ.* камқувват.

**БЕКАМБУДӢ** بی کمبودی камбудӣ надошта, бенуқсон.

**БЕКАМУЗИЁД** بی کم‌وزیاد бе коҳишу афзоиш, аниқ, бетағйир.

**БЕКАМУКОСТӢ** بی کم‌وکاستی бекаму кост будан, каму кост надоштан, бенуқсонӣ.

**БЕКАНОР** بی کنار бесоҳил, аз ҳад зиёд васеъ ва фарох, нопайдоканор, бепоён, беинтиҳо, беохир: **баҳри беканор, осмони беканор, фазои беканор, дашти беканор, мулки беканор**.

**БЕКАНОРА** بی کناره 1. *кит.* **беканор**. 2. канорнадошта; ҳошиянадошта, зеҳнадошта.

**БЕКАНОРӢ** بی کناری беканор будан, беинтиҳоӣ, ниҳоят васеъ ва фарох будан.

**БЕКАРОН** بی کران *ниг.* **беканор**.

**БЕКАРОНА** بی کرانه *ниг.* **беканора**.

**БЕКАС** بی کس 1. он ки хешу ақрабо ё ёру дӯсти наздик надорад; танҳо. 2. бечора, нотавон: **бекасу бечора, бекасу беёр, беваи бекас, ғарибу бекас; бекасу кӯй // бекасу бекӯй** бехешу табор ва бехонаву ҷой; танҳою бехонумон: **ятими бекасу кӯй**. 3. *гуфт.* ҷои одамнадошта, холӣ аз одам, хилват: **хонаи бекас**.

**БЕКАСӢ** بی کسی 1. бекас будан, танҳоӣ, ғамхору мададгор надоштан, бедастиёрӣ. 2. бепушту паноҳ будан, ҳимоятгар надоштан.

**БЕКАФАН** بی کفن 1. мурдае, ки кафан пӯшонда нашудааст; мурдае, ки кафан надорад. 2. *маҷ.* камбағал, бенаво.

**БЕКАФАНӢ** بی کفنی кафан надоштан, бисёр фақир, нодор ва дармонда будан.

**БЕКЗОДА** بیکزاده писар ё духтари бек, фарзанди бек; аз авлоди бекҳо.

**БЕКЗОТӢ** بیک‌ذاتی навъи харбузаи миёнапазак.

**БЕКИГАРӢ** بیکی گری *таър.* дар аморати Бухоро минтақаҳо ва ноҳияҳое, ки дар он бекҳо ҳоким буданд: **бекигарии Балҷувон**.

**БЕКИНА** بی کینه он ки кинаву адоват надорад, беадоват.

**БЕКИНАГӢ** بی کینگی бекина будан, кину адоват надоштан.

**БЕКИРДОР** بی‌کردار беамал, он чи ки паёмад надорад.

**БЕКИТОБ** بی‌کتاب 1. он ки пайрави ягон дине (соҳибкитоб) нест. 2. бе китоб ба дарс рафтан: **донишҷӯи бекитоб**.

**БЕКИФОЯТ** بی‌کفایت нолоиқ, он ки шоистагӣ ва лаёқати анҷоми кореро надорад, безарфият.

**БЕКИФОЯТӢ** بی‌کفایتی нолоиқӣ, белаёқатӣ, шоистагии анҷоми кореро надоштан.

**БЕКИШТ** بی‌کشت киштукорнашуда, нокорам.

**БЕКӢ** بیکی 1. *мансуб ба* **бек**. 2. *таър.* шаҳру ноҳияе, ки дар аморати Бухоро бек ҳокими он буд.

**БЕКОМ** بی‌کام ноком, номуваффақ, безафар.

**БЕКОМӢ** بی‌کامی нокомӣ, бидуни муваффақият, бепирӯзӣ.

**БЕКОНКУРС** بی‌کانکرس *ниг.* **беозмун**.

**БЕКОР** بیکار 1. он ки бо кори фоиданоке машғул нест; **аз бекор ҳама безор** (*зарб.*); **бекор нишастан** бо коре машғул набудан, кор накардан. 2. он ки бо кор ва моҳонаи барои рӯзгузаронӣ зарур таъмин намебошад. 3. аз кору амал дуркардашуда; аз вазифа сабукдӯшшуда, аз мансаб рондашуда; **аз коре бекор кардан** касеро аз кор холӣ кардан, хориҷ кардан, маъзул сохтан. 4. лағв, мансух, аз эътибор соқит, беэътибор (*оид ба* фармон, ҳукм, ҳуқуқ *ва г.*). 5. *ниг.* **бекора**; **бекор мондан** бе истифода мондан; аз чизе фоида нагирифта мондан; **бекор хобидани** *чизе* мавриди истифода қарор нагирифтани чизе, фоида наовардани чизе; **бекор шудани** *чизе* нодаркор шудани чизе, мавриди истифода қарор нагирифтани чизе. 6. бефоида, нафънадошта; ◊ **гапи бекор** гапи беасосу пуч; **бекор рафтан** бефоида (беҳуда) сарф шудан; натиҷа надодан; **ин омаданатон бекор** ин омаданатон ҳисоб не, берун аз ҳисоб аст.

**БЕКОРА** بیکاره 1. нодаркор, нолозим, бемасриф; ношоям. 2. беҳуда, бефоида.

**БЕКОРАГАРД** بیکاره‌گرد *ниг.* **бекоргард**.

**БЕКОРАГӢ** بیکارگی *ниг.* **бекорӣ**.

**БЕКОРГАРД** بیکارگرد беҳудагард, ҳарзагард, сарсаригард, бекорхӯҷа.

**БЕКОРГАРДӢ** بیکارگردی беҳудагардӣ, ҳарзагардӣ, сарсаригардӣ, бекорхӯҷагӣ.

**БЕКОРИСТӢ** بیکارایستی кор накардан, беистифода будан, истифода нашудан: **бекористии трактор** (**дастгоҳ, корхона** *ва г.*).

**БЕКОРӢ** بیکاری 1. бекор будан, машғул набудан бо кори ба ҷамъият фоидабахш; **бекор нишастан**, бешуғлӣ; **аз бекорӣ - кадукорӣ** (*зарб.*) аз бекор нишастан бо кори камаҳамият низ машғул шудан беҳтар ва фоидабахш аст. 2. таъмин набудани коргар бо кору маоши барои рӯзгузаронӣ зарур. 3. фориғ аз кор, холӣ аз кор, озод аз кор (муваққатан): **вақти бекорӣ, соатҳои бекорӣ; дар бекорӣ** дар вақти фориғ аз кор, ҳангоми аз кор холӣ мондани даст.

**БЕКОРМОНДА** بیکارمانده *сифати феълии замони гузашта аз* **бекор мондан**; он ки барояш кор пайдо нашудааст, бо кор таъминнашуда.

**БЕКОРМОНӢ** بیکارمانی *исми амал аз* **бекор мондан**; бо сабаби набудани ҷои холӣ кор накардан; бо кор таъмин набудан.

**БЕКОРУБОР** بیکاروبار бидуни касбу кор, бекор.

**БЕКОРХОБИДА** بیکارخوابیده *сифати феълии замони гузашта аз* **бекор хобидан**; истифоданашуда; **замини бекорхобида** замини солҳои сол кишт нашуда; замини нокорам.

**БЕКОРХОБӢ** بیکارخوابی *исми амал аз* **бекор хобидан**; мавриди истифода воқеъ нашудан.

**БЕКОРХӮҶА** بیکارخوجه он ки бо кори ба ҷамъият фоиданок машғул шудан намехоҳад; лаванд, танбал, коргурез.

**БЕКОРХӮҶАГӢ** بیکارخوجگی бекорхӯҷа будан, бо коре машғул нашуда гаштан; лавандӣ, танбалӣ; коргурезӣ.

**БЕКОРШУДА** بیکارشده *сифати феълии замони гузашта аз* **бекор шудан**; 1. аз кору амал дур кардашуда, рондашуда аз мансаб. 2. соқитшуда аз эътибор, лағвшуда, мансух.

**БЕКОСТ** بیکاست *ниг.* **бекам(-у кост)**.

**БЕКТОШӢ** بیکتاشی *бот.* як навъ буттаи хордор ва меваи он.

**БЕКУДУРАТ** بی‌کدورت 1. *кит.* кудуратнадошта; равшан, пок. 2. бедушманӣ, беадоват.

**БЕКУЛОҲ** بی‌کلاه 1. сари луч буда, сарлуч. 2.

бемансаб, бевазифа.

**БЕКУЛОҲӢ** بی‌کلاهی мақом ва мансаб надоштан; *муқоб*. **кулоҳдорӣ**.

**БЕКӮ(Й)** (بیکو(ی *ниг*. **бекас(-у кӯй)**; бекӯю бекафан, бехонаву бечизу чора.

**БЕҚАВЛ** بی‌قول бадқавл, ваъдабоз, дар қавл наистода, беаҳд.

**БЕҚАВЛӢ** بی‌قولی ваъдабозӣ, бар аҳд вафо накардан, беаҳдӣ.

**БЕҚАВОРА** بی‌قواره *ниг*. **беқиёфа**.

**БЕҚАДР** بی‌قدر 1. он чи арзишу қимат надорад, ба чизе намеарзад, камбаҳо, ночиз. 2. *мач*. беиззату эътибор; хору зор: **беқадр шумоҳидан, беқадр шудан**.

**БЕҚАДРӢ** بی‌قدری беқадр будан; беэътиборӣ, хору зор будан.

**БЕҚАЙД** بی‌قید 1. лоқайд, бепарво, беэътино (*нисбат ба расму одатҳо ва тартиботи зиндагии ичтимоӣ*). 2. қайднашуда, сабтнагардида; ба расмият надароварда: **никоҳи беқайд**.

**БЕҚАЙДӢ** بی‌قیدی беқайд будан, лоқайдӣ, ба ҳар чиз бепарво нигаристан ва муомила кардан, озод будан аз тааллуқоти дунё, лоуболӣ.

**БЕҚАЙДОНА** بی‌قیدانه лоқайдона, беэътиноёна; бепарвоёна (*нисбат ба тааллуқоти дунё*).

**БЕҚАРИН** بی‌قرین *кит*. 1. (дӯсти) қарин надошта. 2. *мач*. бемисл, бемонанд, беназир.

**БЕҚАРОР** بی‌قرار 1. нооором, ҳамеша дар ҳаракату ҷунбиш: **рӯди беқарор, мавҷи беқарор**. 2. музтариб, ба изтироб афтода, бетоқату бетором: **ошиқи беқарор, дили беқарор; беқарор кардан, беқарор шудан**. 3. *ниг*. **беқаророна**.

**БЕҚАРОРӢ** بی‌قراری 1. беқарор будан, ором надоштан. 2. бетоқатӣ, бесабрӣ, бесаранҷомӣ.

**БЕҚАРОРОНА** بی‌قرارانه 1. нооромона, бетоқатона, дар ҳолати изтироб. 2. қарор нагирифта, ором нашуда, дам нагирифта, беист, якзайл.

**БЕҚАСАБ** بیقصب матои нимабрешимии рахрах, ки аз он асосан ҷома медӯзанд: **ҷомаи беқасаб**.

**БЕҚАСАББОФ** بیقصب‌باف он ки беқасаб мебофад, бофандаи беқасаб.

**БЕҚАСАМ I** بی‌قسم бесавганд, қасам ёд накарда.

**БЕҚАСАМ II** بیقسم *гуфт., ниг*. **беқасаб**.

**БЕҚАТЪИЯТ** بی‌قطعیت бидуни қатъият, рафтори ғайриқатъӣ, беисрор.

**БЕҚАТЪИЯТӢ** بی‌قطعیتی бесуботӣ, исрор накардан.

**БЕҚИЁС** بی‌قیاس 1. беҳамто, беназир; ғайри қобили муқоиса, муқоисанашаванда. 2. беандоза, аз ҳад зиёд: **беқиёс шод шудан**.

**БЕҚИЁФА** بی‌قیافه берӯ, қиёфа ё чеҳра надоштан, бечеҳра.

**БЕҚИЛТИҚ** بی‌قلتق 1. моҳие, ки гӯшти он устухонҳои майдаю борик надорад. 2. бесӯк, холӣ аз қилтиқ (*оид ба* ғалла: ҷав, гандум, шолӣ).

**БЕҚИЛУҚОЛ** بی‌قیل‌وقال бегуфтугӯ, бечунучаро: бешубҳа; албатта: **беқилу қол розӣ шудан**.

**БЕҚИМАТ** بی‌قیمت нархнадошта, беарзиш, беқадр.

**БЕҚОБИЛИЯТ** بی‌قابلیت он ки қобилияти кореро надорад; беистеъдод; ноӯҳдабаро.

**БЕҚОБИЛИЯТӢ** بی‌قابلیتی қобилият надоштан; беистеъдодӣ; ноӯҳдабароӣ.

**БЕҚОИДА** بی‌قاعده нодуруст, беасос, бе тартиби муайян.

**БЕҚОИДАГӢ** بی‌قاعدگی *гуфт*. нодуруст будан, бетартибӣ беасос будан.

**БЕҚОЛИБ** بی‌قالب он чи қолиби (шакли) муайян надорад, номуайяншакл.

**БЕҚОНУНӢ** بی‌قانونی на аз рӯи қонун будан; бенизомӣ, қонунро риоя накардан, ғайриқонунӣ.

**БЕҚОФИЯ** بی‌قافیه фоқиди қофия, шеъри қофия надошта.

**БЕҚОШ** بی‌قاش *ниг*. **беабрӯ**.

**БЕҚУВВАТ** بی‌قوّت бемадор, беҳол, суст; камқувват, камзӯр: **беқувват будан, беқувват шудан**.

**БЕҚУВВАТӢ** بی‌قوّتی бемадорӣ, сустӣ, заъф.

**БЕҚУРБ** بی‌قرب қурбнадошта, аз қурб маҳрум, арзиш ва қимат надошта: **беқурб шудани пул**.

**БЕҚУРБШАВӢ بیقرب‌شوی** арзиш ва қимати худро гум кардан; паст шудани қурби чизе: **беқурбшавии пул**.

**БЕЛ بیل** 1. абзори оҳанин ва ё чӯбини паҳни дорои дастаи чӯбин, ки навъҳои гуногуни онро дар деҳқонӣ, сохтмон ва корҳои рӯзгор (*барфпоккунӣ, хокандозӣ ва г.*) истифода мебаранд: **бели оҳанин, бели чӯбин, бели нӯгтез; бел кардан** а) ба воситаи бел нарм ё шудгор кардани замин; б) тоза кардани бом, рӯи ҳавлӣ *ва г.* аз барф. 2. ходачаи чӯбин ё аз филизи сабук сохташудаи нӯгпаҳн, ки барои қаиқу завраҷронӣ ба кор мебаранд: **бели заврақ, бели киштиронӣ, бел задан**; ◊ **на дар бел меистад, на дар ғалбер** дар бораи гапи бисёр пучу бемаъни, дашноми дағал *ва г.* гуфта мешавад.

**БЕЛАБ بی‌لب** он ки лаб надорад; ◊ **белабу лаҳҷа (даҳон)** аз ӯҳдаи гап набароянда, он ки гапашро ба тарзи бояду шояд гуфта наметавонад.

**БЕЛАГАНДА بی‌لگنده** лаганда нашуда: **кӯрпаи белаганда**.

**БЕЛАГОМ بی‌لگام** *ниг.* **белаҷом**.

**БЕЛАЁҚАТ بی‌لیاقت** беқобилият, беистеъдод.

**БЕЛАЁҚАТӢ بی‌لیاقتی** белаёқат будан, лаёқат надоштан, беқобилиятӣ, беистеъдодӣ.

**БЕЛАЗЗАТ بی‌لذت** бемаза, фач, бадтаъм (*доир ба* таом ва хӯрданӣ).

**БЕЛАЗЗАТӢ بی‌لذتی** белаззат будан, бадтаъмӣ.

**БЕЛАК بیلک** *биол.* шонаи китф, тағояк.

**БЕЛАККА بیلکه** лакканадошта, бедоғ.

**БЕЛАҚАБ بی‌لقب** лақабнадошта, тахаллуснадошта.

**БЕЛАТОФАТ بی‌لطافت** безеб, нозебо, безарофат.

**БЕЛАФЗ بی‌لفظ** *мач.* ваъдахилоф, дар қавли худ ноустувор.

**БЕЛАҶОМ بی‌لجام** 1. аспе, ки лаҷом надорад. 2. *мач.* шахси даҳонаш бефаровез, бадзабон, бемулоҳиза.

**БЕЛАҶОМӢ بی‌لجامی** 1. лаҷомканда, лаҷомгусехта, лаҷом надоштан. 2. ҳарзагӯӣ, бадзабонӣ, бефаровезии даҳон.

**БЕЛБИНӢ بیل‌بینی** *зоол.* як ҷинси моҳии дарёӣ (*аз оилаи тосмоҳӣ*), ки фуки белшакл ва думи дарози бо пулакчаҳои устухонӣ пӯшондашуда дорад.

**БЕЛГАРДОН بیل‌گردان :белгардон кардан** гардонидани замин бо бел, бел кардан.

**БЕЛГИЯГӢ بیلگیگی** 1. *мансуб ба* **Белгия** (мамлакат). 2. сокини Белгия.

**БЕЛДАНДОН بیل‌دندان** он ки дандонҳои болоии пешаш калони белшакл аст.

**БЕЛДОР بیل‌دار** 1. он ки бо бел кор мекунад, кишоварз. 2. *таър.* он ки кораш анҷом додани корҳои сохтмонӣ ба монанди сангар сохтан, кандани хандақу нақбҳо ва сохтани монеаҳо мебошад.

**БЕЛЗАН بیل‌زن** 1. он ки бо бел кор мекунад (*хусусан дар деҳқонӣ*). 2. *ниг.* **белкаш**.

**БЕЛЗАНӢ بیل‌زنی** *исми амал аз* **бел задан**; амали белзан (1).

**БЕЛИНЧАК بیلنچک** *лаҳҷ.* расани дуқат карда ба ду сутун баста, ки дар мобайни он барои кӯдакон ҷои хоб сохта, ба ҳар сӯ алвонҷ медиҳанд, алвонҷак.

**БЕЛКАШ بیلکش** он ки бо бел қаиқу заврақ меронад, белзан, қаиқрон, завраҷрон.

**БЕЛКАШӢ بیلکشی** амали белкаш, белзанӣ.

**БЕЛКОРӢ بیلکاری** хоки заминро бо бел чаппа кардан.

**БЕЛОНА بی‌لانه** 1. паранда ё чаранда, ки лона надорад, беошён. 2. *мач.* бехонумон, бесарпаноҳ.

**БЕЛОФ بی‌لاف :белофу газоф** бидуни лофу худситоӣ, бетаърифу ситоиш.

**БЕЛПО(Й) (بیل‌پا(ی** 1. панҷае, ки ангуштонаш бо пардаҳо ба ҳамдигар пайваст мебошад. 2. *зоол.* **белпойҳо** номи гурӯҳи ширхӯронӣ обӣ (*монанди морж, тюлен ва г.*), ки дасту пои онҳо шабеҳи боли моҳӣ буда, ба шиноварӣ мусоидат мекунад.

**БЕЛУТФ بی‌لطف** 1. белатофату зарофат. 2. беилтифоту меҳрубонӣ.

**БЕЛУТФӢ بی‌لطفی** лутфу меҳрубонӣ надоштан, номеҳрубонӣ.

**БЕЛЧА** بیلچه 1. бели хурд. 2. бели хурди хокандозмонанд, ки ғалладона, шакар ва озуқаҳои дигари резандаро бо он мегиранд.

**БЕМАВҚЕЪ** بی‌موقع *ниг.* **бемаврид**.

**БЕМАВРИД** بی‌مورد кор ё гапи дар вақти зарурӣ карда ё гуфтанашуда, бемавқеъ, беҷо, бемуносибат.

**БЕМАҒЗ** بی‌مغز 1. беақл, нодон; аблаҳ, бетамиз. 2. донаки мева, ки мағз надорад, пуч, дарунхолӣ: **донаки бемағзи бодом, пистаи бемағз**.

**БЕМАҒЗӢ** بی‌مغزی беақлӣ, нодонӣ, аблаҳӣ, аҳмақӣ.

**БЕМАДАНИЯТ** بی‌مدنیت касе, ки дараҷаи маданияташ паст аст, бефарҳанг; беодоб.

**БЕМАДАНИЯТӢ** بی‌مدنیتی бефарҳанг будан, маданияти паст доштан.

**БЕМАДОР** بی‌مدار беқувват, камқувват; беҳол, хаста; суст, нотавон (*бештар ба сабаби дардмандӣ*): **беҳолу бемадор, сусту бемадор**.

**БЕМАДОРӢ** بی‌مداری камқувватӣ, беҳолӣ, хастагӣ; сустӣ, нотавонӣ.

**БЕМАДОРО** بی‌مدارا носозгор, бегузашт, бераҳм.

**БЕМАДОРОНА** بی‌مدارانه дар ҳолати беқувватӣ, беҳолона, хастаҳолона, афсурдаҳолона.

**БЕМАЗА** بی‌مزه 1. хӯроке, ки таъми нохуш ва ногувор дорад, фаҷ. 2. бемаънӣ, беобуранг; қабеҳ: **асари бемаза, ҷавоби бемаза**. 3. *маҷ.* одами фаҷ, гоҷ, нофорам; **бемаза будани забон (ё даҳон)** ҳолати ногуворӣ забон ё даҳон дар натиҷаи беморие; ◊ **кор бемаза шудан** кор расво шудан; аҳвол бад шуд.

**БЕМАЗАГӢ** بی‌مزگی 1. бемаза будан, таъми дуруст надоштани хӯрок, бадтаъмӣ, ногуворӣ. 2. *маҷ.* фаҷӣ, қабоҳат, аҳмақӣ; расвоӣ.

**БЕМАЗМУН** بی‌مضمون мазмуни муайян надошта, бемаънӣ, пуч, фаҷ.

**БЕМАЗҲАБ** بی‌مذهب *ниг.* **бедин**.

**БЕМАЗҲАБӢ** بی‌مذهبی *ниг.* **бединӣ**.

**БЕМАЙЛ** بی‌میل на аз рӯи майлу рағбат, бемайлона, берағбатона; бо дили нохоҳам.

**БЕМАЙЛӢ** بی‌میلی майлу рағбат надоштан, берағбатӣ.

**БЕМАЙЛОН** بی‌میلان 1. аз роҳи асосӣ берун нарафта, каҷу килеб нашуда, рост, устуворона, собитқадамона. 2. якзайл, пайваста, муттасилан.

**БЕМАЙЛОНА** بی‌میلانه *ниг.* **бемайл**.

**БЕМАЙНА** بی‌مینه бемағз, бемия, беақл.

**БЕМАКОН** بی‌مکان он ки манзил ё сарпаноҳи доимӣ надорад, бехонумон, бекӯй, ломакон.

**БЕМАКОНӢ** بی‌مکانی бемакон будан, макон ва сарпаноҳ надоштан, бехонумонӣ, бекӯӣ.

**БЕМАКР** بی‌مکر бефиреб, беҳила.

**БЕМАҚСАД** بی‌مقصد беҳадаф.

**БЕМАЛОЛ** بیملال 1. беташвиш, баҳузур, безобита нашуда; осуда, хотирҷамъона, бехалал: **бемалол зиндагонӣ кардан, бемалол зистан дар ҷое, бемалол нишастан, бемалол рафтан ба хонае, бемалол хобидан, бемалол сӯҳбат карда нишастан**. 2. беминнат: **нони бемалол, кори бемалол**. 3. озод, озодона; осон, ба осонӣ, осонакак, ба хубӣ, бемамониат: **бемалол гап задан ба забоне, баромадан аз ӯҳдаи коре, бемалол истифода бурдан** *аз чизе*; **агар бемалол бошад**… агар малол наояд; агар захмат ҳисоб накунед…

**БЕМАМОНИАТ** بی‌ممانعت бемонеа, бемалол.

**БЕМАНЗИЛ** بی‌منزل он ки манзилгоҳ надорад, бе ҷои истиқомат, бехона, бемакон.

**БЕМАНЗИЛӢ** بی‌منزلی беманзил будан, бехонагӣ.

**БЕМАНТИҚ** بی‌منطق мантиқнадошта, аз мантиқ дур, ғайримантиқӣ, на аз рӯи мантиқ: **суханони бемантиқ, ҷавоби бемантиқ**.

**БЕМАНТИҚӢ** بی‌منطقی бемантиқ будан, мантиқ надоштан.

**БЕМАНФИАТ** بی‌منفعت 1. он чи манфиат надорад, бенафъ, бефоида. 2. барабас, беҳуда.

**БЕМАНФИАТӢ** بی‌منفعتی манфиат надоштан; бенафъӣ, бефоидагӣ.

**БЕМАОШ** بی‌معاش бо маош таъминнашуда; он ки музди моҳона намегирад; **бемаош мондан** дар сари вақт моҳона нагирифтан.

**БЕМАРГ** بی‌مرگ ҷовидон, абадӣ, безавол.

**БЕМАРГӢ** بی‌مرگی ҷовидонӣ, абадият, безаволӣ.

**БЕМАРЗ** بی‌مرز бесарҳад, бидуни марз.

**БЕМАРОҚ** بی‌مراق бешавқу ҳавас, берағбат; бепарвоёна.

**БЕМАРОҚӢ** بی‌مراقی бешавқу ҳавас будан, берағбатӣ, бепарвоӣ.

**БЕМАРОҚОНА** بی‌مراقانه бидуни шавқу ҳавас; берағбат.

**БЕМАРҲАМАТ** بی‌مرحمت номеҳрубон, белутф.

**БЕМАРҲАМАТӢ** بی‌مرحمتی номеҳрубонӣ, белутфӣ.

**БЕМАСЛАК** بی‌مسلک бе роҳу равиши муайян; бесубот, беусул.

**БЕМАСЛАКӢ** بی‌مسلکی бемаслак будан, роҳу равиши муайян надоштан; бесуботӣ.

**БЕМАСЛИҲАТ** بی‌مصلحت на аз рӯи маслиҳату машварат, аз касе маслиҳат нагирифта, бо касе маслиҳат накарда.

**БЕМАСРАФ** بی‌مصرف беистифода, ғайриқобили истифода, нолозим, бидуни корбурд.

**БЕМАСЪУЛИЯТ** بی‌مسئولیت он ки ҳисси масъулият надорад ва ҷавобгариро намедонад, масъулиятношинос, бепарво.

**БЕМАСЪУЛИЯТӢ** بی‌مسئولیتی надоштани ҳисси масъулият; хунукназарӣ, бепарвоӣ.

**БЕМАСЪУЛИЯТОНА** بی‌مسئولیتانه бидуни ҳисси масъулият, ҷавобгарӣ ҳис накарда, хунукназарона, бепарвоёна.

**БЕМАТЛАБ** بی‌مطلب матлабу хости муайян надошта; бидуни мақсад.

**БЕМАҲАК** بی‌محک 1. *ниг.* **бемеъёр**. *2. кит.* беқадру қимат, беарзиш.

**БЕМАҲАЛ** بی‌محل 1. бемаврид, бемавқеъ, нобаҳангом, беҷо: **бонги бемаҳал**. 2. пеш аз вақти маълум, барвақт: **азони бемаҳал, марги бемаҳал**.

**БЕМАҲСУЛ** بی‌محصول беҳосил, бесамар, бенатиҷа.

**БЕМАҲТОБ** بی‌مهتاب моҳ дар осмон набаромада; моҳ дар паси абрҳо пинҳон, торик; **шаби бемаҳтоб** шаби бемоҳ; шаби торик.

**БЕМАҶОЛ** بی‌مجال бемадор, беҳол, беқувват: **бемаҷол шудан**.

**БЕМАШАҚҚАТ** بی‌مشقّت беазоб, безаҳмат, бемеҳнат; осону саҳл.

**БЕМАЪНАВИЯТ** بی‌معنویت *нав.* он ки олами ботинии ӯ, қобилияти зеҳнии ӯ маҳдуд аст; он ки тарбияи маънавӣ надидааст.

**БЕМАЪНАВИЯТӢ** بی‌معنویتی бемаънавият будан, тарбияи маънавӣ надоштан.

**БЕМАЪНИГӢ** بی‌معنیگی кор ё сухани беақлона; ҳарзакорӣ; ёвагӯӣ; **бемаънигӣ кардан** беақлӣ (аҳмақӣ) кардан, кори беҳуда кардан.

**БЕМАЪНИГӮӢ** بی‌معنی‌گویی ҳарзагӯӣ, ёвагӯӣ, беҳудагӯӣ, сафсатагӯӣ.

**БЕМАЪНӢ** بی‌معنی 1. холӣ аз маънӣ, орӣ аз мундариҷа ва мазмуни муайяну саҳеҳ; беҳуда, пуч: **гуфтугӯи бемаънӣ, шеъри бемаънӣ, сухани бемаънӣ**. 2. беақл, бемаза; аҳмақ.

**БЕМАЪНО** بی‌معنا *ниг.* **бемаънӣ** 1.

**БЕМАЪРИФАТ** بی‌معرفت маърифатнадошта, аз илму дониш ва фаҳму фаросат дур.

**БЕМАЪРИФАТӢ** بی‌معرفتی бемаърифат будан, аз маърифат дур будан.

**БЕМЕВА** بی‌میوه дарахте, ки самар надорад, бесамар, бебар, беҳосил.

**БЕМЕҲНАТ** بی‌محنت муфт, ройгон: **нони бемеҳнат**.

**БЕМЕҲР** بی‌مهر номеҳрубон, меҳру муҳаббат надошта.

**БЕМЕҲРӢ** بی‌مهری номеҳрубонӣ, меҳру муҳаббат надоштан.

**БЕМИҚДОР** بی‌مقدار 1. бешумор, беҳисоб. 2. *кит.* беқадр, хор.

**БЕМИННАТ** بی‌منّت бидуни миннат, аз ғайри миннатгузорӣ; **дастёри беминнат** мададгоре, ки хизматашро ба рӯ намеорад, он ки барои ёриаш миннатдорӣ наметалабад; **обу нони беминнат** ғизои бо меҳнати ҳалолу бевоситаи худ бадастомада, ки ба ивазаш ба касе

сипосгузорӣ кардан лозим нест.

**БЕМИСЛ** بی‌مثل ба худ монанд надошта, беҳамто, беназир: **бемислу монанд, ҳусни бемисл, шӯҳрати бемисл, ғалабаи бемисл**.

**БЕМИСОЛ** بی‌مثال 1. аз мисол орӣ, мисол оварданашуда, бенамуна. 2. *ниг.* **бемисл**.

**БЕМОДАР** بی‌مادر он ки модар надорад, ятим: **бемодар мондан**.

**БЕМОДАРӢ** بی‌مادری бемодар мондан, модар надоштан.

**БЕМОЛ I** بی‌مال нодор, бебизоат, камбағал.

**БЕМОЛ II** *фр.* بی‌مال *мус.* аломате дар нотаҳо, ки ним парда паст кардани садоро ифода мекунад.

**БЕМОНАНД** بی‌مانند *ниг.* **бемисл: ҳунарманди бемонанд, ҷасорати бемонанд, бемонанд будан**.

**БЕМОНЕА** بی‌مانعه *ниг.* **бемамониат**.

**БЕМОР** بیمار гирифтори дарде, нотоб, ранҷур, касал, мариз: **бемори азпомонда**, **бемори барҷомонда**, **бемори бистарӣ**; **бемор афтодан**, **бемор гардидан**, **бемор хобидан**, **бемор шудан; худро бемор сохтан** худро касал вонамуд кардан, худро ба беморӣ задан.

**БЕМОРАК** بیمارک 1. *шакли хурдӣ ва навозишии* **бемор**. 2. *бот.* ғӯрачаҳои ниҳоят хурди дарахтони меводор (*аз қабили* зардолу, себ, олуча), ки баробари аз гул баромадан ба иллате зард шуда меафтанд.

**БЕМОРБИНӢ** بیماربینی рафтан ба дидан ва аҳволпурсии бемор, аёдат, касалбинӣ.

**БЕМОРГУНА** بیمارگونه 1. дорои ҳолати монанди беморон, ранҷур, рангпарида.

**БЕМОРДИЛ** بیماردل 1. шахсе, ки ранҷур аст, дили бемор. 2. *маҷ.* он ки дилаш нопок аст ва ҳақ намепазирад.

**БЕМОРДОР** بیماردار он ки ба бемор нигоҳубин мекунад, парастори бемор.

**БЕМОРДОРӢ** بیمارداری нигоҳубини бемор, касалпоӣ, парастории бемор.

**БЕМОРЁБӢ** بیماریابی *нав.* шиносоӣ ва ҷустану ёфтани беморон дар ҷомеа.

**БЕМОРИЗО** بیماری‌زا хусусияти ҳар чизе, ки сабаби пайдоиши бемориҳо мешавад.

баби пайдоиши бемориҳо мешавад.

**БЕМОРИСТОН** بیمارستان *ниг.* **беморхона**.

**БЕМОРӢ** بیماری 1. касалӣ, ранҷурӣ, нотобӣ; дард, мараз: **бемории вараҷа, бемории сил, бемории рӯҳӣ, бемории хориш, бемории қанд**. 2. *маҷ.* хислати бад, одати ношоиста; **бемории баҳрӣ** ҳолати беҳузур шудани дил ва чарх задани сар дар натиҷаи талотуми баҳр ва бардорузанҳои дигар; **варақаи беморӣ** ҳуҷҷате, ки барои муддати муайян аз кор озод будан ва ба гирифтани ёрии моддӣ (музди моҳона) ҳақ доштани коргарону хизматчиёни беморшуда аз тарафи муассисаҳои тиббӣ дода мешавад; **худро ба беморӣ андохтан** худро бемор нишон додан, худро касал вонамуд кардан.

**БЕМОРНАМО** بیمارنما он ки зоҳиран бемор менамояд; одами саломатиаш начандон хуб, касалнамо.

**БЕМОРОНА** بیمارانه 1. монанди бемор, мисли бемор. 2. ба бемор хос: **нафаси дарози беморона кашидан**.

**БЕМОРПАРАСТ** بیمارپرست бемордор, парастори бемор.

**БЕМОРПАРАСТӢ** بیمارپرستی парасторӣ аз бемор, бемордорӣ, нигоҳубини бемор.

**БЕМОРПУРС** بیمارپرس он ки барои хабаргирии бемор меояд, касалбин.

**БЕМОРПУРСӢ** بیمارپرسی аҳволпурсии бемор, хабаргирӣ аз ҳолу аҳволи бемор, аёдат.

**БЕМОРПУРСОН** بیمارپرسان *ниг.* **беморпурсӣ**.

**БЕМОРСОН** بیمارسان *шакли кӯтоҳшудаи* **бемористон**.

**БЕМОРХЕЗ** بیمارخیز касе, ки нав аз беморӣ хестааст ва ҳанӯз асари беморӣ аз вай дур нашудааст.

**БЕМОРХОНА** بیمارخانه ҷое, ки беморонро хобонда, дармон ва нигоҳубин мекунанд, касалхона, шифохона, бемористон: **беморхонаи шаҳрӣ**, **беморхонаи ҳарбӣ**.

**БЕМОЯ** بی‌مایه 1. бепулу мол, бемолу мулк, нодор, бенаво, фақир. 2. *маҷ.* фурӯмоя, паст, дун. 3. хамире, ки хамирмоя надорад, хамири бехамиртурш.

**БЕМУБОЛИҒА** بی‌مبالغه бидуни муболиға, бе-

муҳобот.

**БЕМУБОҲИСА** بی‌مباحثه *ниг.* **бебаҳс**.

**БЕМУВАФФАҚИЯТ** بی‌موفقیت бебарор, тав-фиқ наёфта, нокомона, натиҷаи матлуб надода.

**БЕМУВАФФАҚИЯТӢ** بی‌موفقیتی бебарорӣ, нокомӣ.

**БЕМУДДАТ** بی‌مدت *ниг.* **бемӯҳлат**.

**БЕМУДОВО** بی‌مداوا бедаво, бедармон: **дарди бемудово**.

**БЕМУЗД** بی‌مزد бепул, муфт, ройгон: **кори бемузд, меҳнати бемузди маҷбурӣ, бемузд кор (хизмат) кардан, бемузд кор фармудан**.

**БЕМУКОФОТ** بی‌مکافات беподош, беҷоиза.

**БЕМУЛК** بی‌ملک он ки дар тасарруфи худ замин ва дороии ғайриманқули дигар надорад.

**БЕМУЛОҲИЗА** بی‌ملاحظه 1. беандеша, ғайримулоҳизакор, кӯтоҳандеш, сабук; *муқоб.* **дурандеш**. 2. кӯтоҳандешона, ба таври бояду шояд мулоҳиза накарда: **бемулоҳиза кор кардан**.

**БЕМУЛОҲИЗАГӢ** بی‌ملاحظگی беандешагӣ, кӯтоҳандешӣ, сабукӣ, рафтори ғайри мулоҳизакорона ва беибоёна.

**БЕМУНОСИБАТ** بی‌مناسبت 1. берабт, беалоқа. 2. бемаврид, бемавқеъ, беҷо; номувофиқ, номуносиб.

**БЕМУНТАҲО** بی‌منتها беохир, бепоён, беанҷом.

**БЕМУРОД** بی‌مراد *кит., ниг.* **номурод**.

**БЕМУРОДӢ** بی‌مرادی *кит., ниг.* **номуродӣ**.

**БЕМУРУВВАТ** بی‌مروت 1. ноҷавонмард, пастҳиммат; лутфу эҳсоннадошта. 2. бераҳм, дилсахт, бешафқат.

**БЕМУРУВВАТӢ** بی‌مروتی 1. ноҷавонмардӣ, пастҳимматӣ, лутфу эҳсон надоштан. 2. бераҳмӣ, дилсахтӣ, бешафқатӣ.

**БЕМУРУР** بی‌مرور *кит.* ғайри қобили убур, ҷое, ки гузар надорад.

**БЕМУСТАСНО** بی‌مستثنا *ниг.* **беистисно**.

**БЕМУТТАКО** بی‌متکا 1. бепоя, муттаконадошта, такягоҳнадошта. 2. *маҷ.* бепушту паноҳ, бе такягоҳ.

**БЕМУҲОБО(Т)** بی‌محابا(ت) 1. *кит.* бебокона, ибо ва гузашт накарда, бедареғ. 2. бидуни муболиға.

**БЕМУҲОКИМА** بی‌محاکمه муҳокима наронда, беандеша, мулоҳиза накарда; баҳс накарда, бемубоҳиса.

**БЕМӮЙ** بی‌موی мӯйнадошта, аз мӯй орӣ; **сари бемӯй** сари тос, сари кал.

**БЕМӮЙЛАБ** بی‌مویلب он ки мӯйлаб надорад.

**БЕМӮНИС** بی‌مونس он ки мӯнису ҳамдам надорад, яккаву танҳо.

**БЕМӮҲЛАТ** بی‌مهلت он чи мӯҳлати муайян надорад, бемуддат; **шинosномаи бемӯҳлат** шиносномае, ки мӯҳлати эътибораш якумра аст.

**БЕМӮҲРА** بی‌مهره 1. *ниг.* **бесутунмӯҳра**. 2. он чи мӯҳра надорад.

**БЕНАВБАТ** بی‌نوبت берун аз навбат, ғайринавбат.

**БЕНАВО** I بینوا бетӯша, бечизу чора, нодор, фақир, камбағал, қашшоқ; бечора, мискин: **ятими бенаво, қашшоқу бенаво, фақиру бенаво; бенаво будан, бенаво шудан**.

**БЕНАВО** II بینوا *кит.* бесадо, хомӯш, сокит.

**БЕНАВОЁНА** بی‌نوایانه фақирона, камбағалона, мискинона: **зиндагии бенавоёна**.

**БЕНАВОӢ** I بی‌نوایی нодорӣ, фақирӣ, камбағалӣ, қашшоқӣ, бетӯшагӣ; мискинӣ.

**БЕНАВОӢ** II بی‌نوایی *кит.* сукут, хомӯшӣ, беовозӣ.

**БЕНАДИД** بی‌ندید бемонанд, беназир, бемисл, беҳамто.

**БЕНАЁМ** بی‌نیام *ниг.* **бениём**.

**БЕНАЗАРӢ** بی‌نظری надоштани ақида ё фикри махсус; беандеша будан, беақида будан.

**БЕНАЗИР** بی‌نظیر бемислу монанд, беҳамто; мумтоз ягона: **баҳори беназир**, **қувваи беназир**, **комёбии беназир**, **ғамхории беназир**, **донишманди беназир**, **беназир будан**.

**БЕНАЗМ** بی‌نظم бетартиб, бесару сомон.

**БЕНАЗМӢ** بی نظمی бетартибӣ, бесарусомонӣ.

**БЕНАЗОКАТ** بی‌نزاکت 1. ғайрилатиф, нозеб. 2. беадаб, риоянакунандаи одоб дар рафтор ва гуфтор.

**БЕНАЗОКАТӢ** بی‌نزاکتی беназокат будан, риоя

накардани одоб.

**БЕНАЗОРАТ** بی‌نظارت зери назар гирифта–нашуда, берун аз назорат, ба ҳоли худ монда.

**БЕНАЗОРАТӢ** بی‌نظارتی беназорат будан, аз назорат берун мондан, ба ҳоли худ мондан.

**БЕНАЙРАНГ** بی‌نیرنگ бефиребу ҳила, холӣ аз макр.

**БЕНАҚС** بی‌نقص *ниг.* **бенуқсон**.

**БЕНАҚША** بی‌نقشه 1. нақшанадошта. 2. на аз рӯи нақшаву реҷа, ба ҳоли худ.

**БЕНАМАК** بی‌نمک 1. он чи намак надорад (*оид ба* хӯрокворӣ). 2. *маҷ.* одами фаҷ, шахси сӯҳбаташ бемаънӣ ва хунук.

**БЕНАМАКӢ** بی‌نمکی 1. бенамак будан, намак надоштан (-и хӯрокворӣ). 2. *маҷ.* фаҷӣ, бемазагӣ, ланҷӣ, бемаънигӣ.

**БЕНАМОЗ** بی‌نماز 1. он ки бинобар суст будан ё умуман надоштани эътиқод ба расму оини дин намоз намехонад. 2. *д.* нопок, таҳоратшикаста. 3. ҳайздида, моҳдида, шайтонзада (*дар ин мавридҳо адои намоз ҷоиз намебошад*): **бенамоз кардан, бенамоз шудан**.

**БЕНАМОЗӢ** بی‌نمازی бенамоз будан, бетаҳорат будан, нопокӣ, нопок будан.

**БЕНАМУД** بی‌نمود 1. он чи намуди зоҳирӣ надорад, диданашаванда. 2. баднамо, назарногир, бенур.

**БЕНАМУДӢ** بی‌نمودی 1. бенамуд будан. 2. баднамоӣ, назарногирӣ, бенур будан.

**БЕНАНГ** بی‌ننگ беномус, беор, бешарм, беҳаё, бешараф: **душмани бенангу номус**, **бенангу ор**.

**БЕНАНГӢ** بی‌ننگی беномусӣ, бешармӣ, беҳаёӣ; бешарафӣ.

**БЕНАСАБ** بی‌نسب беасл, безот, он ки авлод ва хонаводаи асил надорад, асилзода набудан.

**БЕНАСИБ** بی‌نصیب аз чизе маҳрум, бебаҳра, дур (ҷудо) аз чизе: **бенасиб шудан**, **бенасиб мондан**.

**БЕНАСИБӢ** بی‌نصیبی бенасиб будан, бебаҳрагӣ.

**БЕНАСЛ** بی‌نسل безот, бефарзанд, безурёт.

**БЕНАСЛӢ** بی‌نسلی бенасл будан, бефарзандӣ, нозоӣ, безурётӣ, безот будан.

**БЕНАТИҶА** بی‌نتیجه беҳосил, бефоида, беоқибат, беҳуда, барабас: **кӯшишҳои бенатиҷа**, **ҷидду ҷаҳди бенатиҷа**, **бенатиҷа мондан**.

**БЕНАФАС** بی‌نفس нафаснакашандаю нафасна-бароранда, бедам, беҷон.

**БЕНАФОСАТ** بی‌نفاست ғайринафис, орӣ аз латофату назокат.

**БЕНАФЪ** بی‌نفع бефоида, манфиатнадошта, суднадошта.

**БЕНАЪЛ** بی‌نعل наъл надоштан, бидуни наъл.

**БЕНЗИН** *фр.* بینزین сӯзишвории моеъ, ки аз нафт ҳосил мешавад ва дар муҳаррикҳои дарунсӯз истифода мебаранд: **бензини автомобилӣ**, **бензини авиатсионӣ**, **баки бензин**, **чалаки бензин**, **бензин андохтан (ба…)**, **бензин додан**, **бензин фурӯхтан**.

**БЕНЗИНАНДОЗАК** بینزین‌اندازک зарфи ченакдор барои аз бочка гирифта ба баки мошинаву трактор *ва г.* рехтани бензин.

**БЕНЗИНДИҲӢ** بینزین‌دهی *исми амал аз* **бензин додан**; **калонкаи бензиндиҳӣ** дастгоҳи махсуси насосдор, ки дар нуқтаҳои барои ба автомобил ва техникаи дигар додани бензин насб карда мешавад.

**БЕНЗИНКАШ** بینزین‌کش *нав.* нақлиёт барои кашонидани бензин: **мошини бензинкаш**.

**БЕНЗИНФУРӮШ** بینزین‌فروش фурӯшандаи бензин.

**БЕНЗИНФУРӮШӢ** بینزین‌فروشی 1. *исми амал аз* **бензин фурӯхтан**; касбу кори фурӯшандаи бензин. 2. ҷои фурӯхтани бензин: **нуқтаи бензинфурӯшӣ**.

**БЕНЗОЛ** *лот.* بینزال *хим.* моеи беранги зуд-даргиранда, ки аз қири ангиштсанг ҳосил мекунанд ва барои тайёр кардани рангубор, моддаҳои тарканда, дорувор *ва г.* ба кор меравад.

**БЕНИГАҲБОН** بی‌نگهبان бепарастор: **бенигаҳбон мондан**.

**БЕНИГОҲУБИН** بی‌نگاه‌وبین беназорат, нигоҳубин накарда.

**БЕНИЁЗ** بی‌نیاز он ки эҳтиёҷ ба чизе надорад, беэҳтиёҷ, ғайримӯҳтоҷ, мустағнӣ, таъмин.

**БЕНИЁЗӢ** بی‌نیازی бениёз будан, бениёз шудан, беэҳтиёҷӣ, истиғно.

**БЕНИЁМ** بی‌نیام беғилоф, луч: **шамшери бениём**.

**БЕНИЗОӢ** بی‌نزاعی бенизоъ будан, бемуноқиша будан.

**БЕНИЗОМ** بی‌نظام бетартиб, беназм, фориғ аз тартибу низоми муайян.

**БЕНИЗОМӢ** بی‌نظامی бенизом будан, беназмӣ, бетартибӣ, номураттабӣ.

**БЕНИЗОЪ** بی‌نزاع бемуноқиша, бидуни низоъ.

**БЕНИКОҲ** بی‌نکاح зану шӯе, ки бе қайди никоҳ зиндагонӣ мекунанд.

**БЕНИҚОБ** بی‌نقاب бепарда, берӯпӯш; бефаранҷӣ ва чашмбанд.

**БЕНИҲОЯТ** بی‌نهایت беинтиҳо, бепоён, беҳад, беандоза, аз ҳад зиёд: **бениҳоят хурсанд шудан**.

**БЕНИШОН** بی‌نشان 1. беаломат; беасар. 2. *маҷ*. номаълум. гум, нопадид; гумном, бедарак; **беному (бе) бенишон шудан** а) номаълум шудан, гум (нопадид) шудан; б) *маҷ*. маҳв (нест) шудан.

**БЕНИШОНӢ** بی‌نشانی 1. бенишон будан, беаломатӣ, беасар будан. 2. *маҷ*. номаълумӣ, нопадидӣ; гумномӣ.

**БЕНОМ** بی‌نام 1. он ки ё он чи ном надорад, беисм. 2. он чи ном бурданаш дар назди баъзе касон ҷоиз нест ва ҳисси нафрати касеро меорад. 3. *маҷ*. номаълум, гумном, ғайримашҳур, маҷҳул; **ангушти беном** ангушти чаҳорум дар панҷаи даст, ангушти бинсир; **саҳми беном** саҳме, ки нишондиҳандаи он соҳибаш ҳисоб меёбад; **беному нишон шудан** а) гум (нопадид) шудан, ғайб задан; б) несту нобуд шудан; ◊ **беному нишон аз ҷаҳон рафтан (гузаштан)** аз худ осоре нагузошта мурдан, кори неке накарда аз дунё гузаштан.

**БЕНОМУНАНГ** بی‌نام‌وننگ беобрӯ, бенанг, он ки обрӯву эътибор надорад, беору беномус, бешарм.

**БЕНОМУС** بی‌ناموس бешараф, беҳамият, беору нанг, бешарм, беҳаё.

**БЕНОМУСӢ** بی‌ناموسی бешарафӣ, беҳамиятӣ, бешармӣ, беҳаёӣ.

**БЕНОМУСОНА** بی‌ناموسانه бидуни ҳисси номус, дар ҳоли беномусӣ.

**БЕНОН** بی‌نان ноннадошта; **бенону насиб** беризқу рӯзӣ.

**БЕНОХУН** بی‌ناخون 1. он ки ва ё он чи нохун надорад, бидуни нохун. 2. *маҷ*. беинсоф, бемурувват. 3. нотавон, дармонда.

**БЕНУҚС** بی‌نقص *аслаш* **бенақс**.

**БЕНУҚСОН** بی‌نقصان бекамбудӣ; беиллат, беайб: **кори бенуқсон**.

**БЕНУР** بی‌نور 1. нурнадошта; норавшан, камнур, хира; рангпарида, рангканда, бепартав. 2. *маҷ*. беҷозиба; бадафт, баднамо, хунук, безеб.

**БЕНУРӢ** بی نوری 1. бенур будан, норавшанӣ, камнурӣ, хирагӣ. 2. *маҷ*. беҷозибагӣ; бадафт (баднамо) будан.

**БЕНУТҚ** بی‌نطق бесухан, гунг.

**БЕНУФУС** بی‌نفوس беодам, беаҳолӣ.

**БЕНӮГ** بی‌نوگ нӯгнадошта, сари тез надошта: **қалами бенӯг**.

**БЕНӮХТА** بی‌نوخته 1. нӯхтанадошта, белаҷом. 2. *маҷ*. беқайд; саркаш, худсар: **бенӯхта шудан**.

**БЕОБ** بی‌آب ҷое, ки умуман об (дарёву чашма…) надорад ва ё об бароварда нашудааст, обнадошта; хушк: **дашти беобу гиёҳ**, **саҳрои беоб**; **деҳқони беобу замин** деҳқоне, ки соҳиби замини хусусӣ нест; **беоб мондан** аз об таъмин нашудан; обёрӣ нашудан; ◊ **беобу нон** беризқу рӯзӣ, беҳӯрок, беозуқа; **беобу ранг** а) бетаровату белатофат; б) аз бадеият дур; **беобу тоб** бетаровату бедурахш.

**БЕОБГУРЕЗ** بی‌ابگریز беобрав, обрав надошта.

**БЕОБӢ** بی‌آبی беоб будан, об надоштан; обёрӣ нашудан.

**БЕОБРАВ** بی‌ابرو обрав надошта.

**БЕОБУРАНГ** بی‌آب‌ورنگ 1. бидуни зебоиву латофат, беранг рӯ. 2. якранг: **асари беобуранг**.

**БЕОБУРАНГӢ** بی‌آب‌ورنگی беобуранг будан, обуранг надоштан.

**БЕОБРӮ(Й)** بی‌ابرو(ی) 1. беқадру эътибор. 2.

бадном, бешараф.

**БЕОБРӮӢ** بی‌آبرویی 1. беэътиборӣ, беқадрӣ. 2. беобрӯ будан, шармандагӣ, расвоӣ, бадномӣ, бешарафӣ.

**БЕОВОЗ** بی‌آواز бесадо, хомӯш, сокит; хомӯшона, ҷим: **беовоз хондан** *чизеро*.

**БЕОДАМ** بی‌آدم 1. аз одам холӣ; хилват: **кӯчаи беодам, хонаи беодам, беодам мондан**. 2. *маҷ.* ноодод, ғайримаъмур.

**БЕОДАМӢ** بی‌آدمی беодам будан, холӣ аз одам будан; **беодамӣ кашидан** ҳомию мададгор надоштан, дасттанҳо будан, дастёр надоштан.

**БЕОДОБ** بی‌آداب *ниг.* **беадаб**.

**БЕОДОБӢ** بی‌آدابی *ниг.* **беадабӣ**; **беодобӣ кардан, беодобӣ содир шудан аз** *касе*.

**БЕОДОБОНА** بی‌آدابانه дар ҳоли беодобӣ; **рафтори беодобона** беадабона рафтор кардан.

**БЕОЗАРМ** بی‌آزرم *кит.* густох, бешарм, беҳаё.

**БЕОЗАРМӢ** بی‌آزرمی *кит.* бешармӣ, беҳаёӣ, густохӣ.

**БЕОЗМУН** بی‌آزمون бидуни иштирок дар озмун, хориҷ аз озмун, беконкурс: **қабули беозмуни донишҷӯён**.

**БЕОЗОР** بی‌آزار озорнарасонанда, азобнадиҳанда, безарар, безиён; **одами беозор** одами безарар; шахси ҳалим.

**БЕОЗОРӢ** بی‌آزاری беозор будан, безарарӣ, безиёнӣ.

**БЕОИЛА** بی‌عائله оиланадошта, бехонавода, безану фарзанд.

**БЕОИЛАГӢ** بی‌عائلگی бехонаводагӣ, безану фарзанд будан, муҷаррад будан, беоила будан.

**БЕОҚИБАТ** بی‌عاقبت 1. бенатиҷа: беоқибат мондан. 2. *гуфт.* дар аҳди худ ноустувор, дар дӯстӣ нопойдор.

**БЕОҚИБАТӢ** بی‌عاقبتی 1. беоқибат будан, натиҷа надодан, бенатиҷагӣ. 2. *гуфт.* ба аҳду паймони худ устувор набудан, бадаҳдӣ; бемеҳрӣ, нопойдорӣ дар дӯстӣ.

**БЕОЛОИШ** بی‌آلایش 1. пок, покиза, омехтанашуда, холис. 2. софдил, покдил.

**БЕОЛОИШӢ** بی‌آلایشی софу тозагӣ, бериёӣ, бепироягӣ.

**БЕОР** بی‌عار 1. беҳаё, бешарм, беномус: **беору номус, беору нанг**. 2. растание, ки парастории махсус талаб намекунад, ҳарҷосабз: **дарахти беор**.

**БЕОРӢ** بی‌عاری беҳаёӣ, бешармӣ, беномусӣ; берӯӣ.

**БЕОРМОН** بی‌آرمان *ниг.* **беармон**.

**БЕОРОМ** بی‌آرام 1. беқарор, бетоқат, бесабр. 2. беист, қарор нагирифта, наистода, якзайл: **беором гап задан, беором гиристан; мавҷи беором** мавҷи нооором, мавҷи муттасил.

**БЕОРОМӢ** بی‌آرامی беқарорӣ, бетоқатӣ, бесабрӣ.

**БЕОСЕБ** بی‌آسیب 1. беозор, аз ранҷу дард дур. 2. беофат, осеб надида, зарар надида: **киштии кайҳонӣ беосеб ба замин фуромад**.

**БЕОСТИН** بی‌آستین курта ва ҳар либосе, ки остин надорад.

**БЕОФАТ** بی‌آفت безарар, беосеб, офату зарар нарасида.

**БЕОФТОБ** بی‌آفتاب *гуфт.* абрӣ, ҳавои камабри хира.

**БЕОХИР** بی‌آخر тамомнашаванда, беинтиҳо, бепоён: **роҳи беохир**, **саҳрои беохир**.

**БЕОХИРӢ** بی‌آخری беинтиҳоӣ, охир надоштан.

**БЕОҲАНГ** بی‌آهنگ *ниг.* **бенаво** 2.

**БЕПАДАР** بی‌پدر падарнадошта, сағира, ятим: **бепадару модар**, **бепадар мондан**.

**БЕПАЙВАНДАК** بی‌پیوندک *грам.* пайвандакнадошта: **ҷумлаи мураккаби бепайвандак**.

**БЕПАЙКОН** بی‌پیکان *кҳн.* 1. бесарак (*дар тири камон*). 2. *ҳ.* бе сараки ҷангӣ (*оид ба* мушак).

**БЕПАНОҲ** بی‌پناه 1. он ки пуштибон надорад, беҳомӣ, беҳимоятгар; бенигаҳбон, бепарастор. 2. он ки сарпаноҳ надорад, бепаноҳгоҳ.

**БЕПАНОҲӢ** بی‌پناهی 1. бепаноҳ будан, беҳимоятгарӣ; бенигаҳбонӣ, бепарасторӣ. 2. бепаноҳгоҳ будан, бехонумонӣ.

**БЕПАР** بی‌پر *ниг.* **бебол**.

**БЕПАРАСТОР** بی‌پرستار он ки парастор надорад, бенигаҳбон; **бачаи бепарастор** бачаи бе-

касу кӯй.

**БЕПАРАСТОРӢ** بی‌پرستاری бенигаҳбон будан.

**БЕПАРВО** بی‌پروا 1. беғам, фориғбол, холабеғам, мусоҳилакор; бемайлу рағбат, лоқайд. 2. беэътино, беэътибор; **парво будан** парво надоштан, ташвиш накашидан, хотирҷамъ будан, лоқайд будан.

**БЕПАРВОЁНА** بی‌پروایانه 1. фориғболона, хунсардона. 2. беэътиноёна, беэътиборона, эътибор надода; аҳамият надода: **бепарвоёна гузашта рафтан**, **бепарвоёна ҷавоб додан**, **бепарвоёна гап задан**.

**БЕПАРВОӢ** بی‌پروائی 1. беғамӣ, фориғболӣ, холабеғамӣ. 2. саҳлгирӣ, бемасъулиятӣ (*дар иҷрои коре*): **бепарвоӣ кардан**.

**БЕПАРВОФАЛАК** بی‌پروافلک *гуфт.* 1. беғам, фориғбол, холабеғам. 2. танбал, коҳил, лаванд.

**БЕПАРДА** I بی‌پرده 1. дар ё тирезае, ки парда надорад. 2. *маҷ.* ошкоро, рӯирост, пӯстканда, кушода; **бепарда гап задан** бемулоҳиза гап задан, шарм надошта гап задан; **бепарда кардан** *касеро* бадном кардан, обрӯи касеро рехтан.

**БЕПАРДА** II بی‌پرده парданадошта: асбоби мусиқии бепарда.

**БЕПАРДАГӢ** بی‌پردگی 1. парда надоштани дару тиреза. 2. *маҷ.* берӯӣ, беҳаёӣ. 3. *маҷ.* расвоӣ, шармандагӣ, беобрӯӣ, кор ё рафтори бешармона, беҳаёёна, беодобона.

**БЕПАРДАГӮӢ** بی‌پرده‌گویی ошкоргӯӣ, ростгӯӣ.

**БЕПАРДОЗ** بی‌پرداز *ниг.* **берангубор**.

**БЕПАРТОВ** بی‌پرتاو :**истеҳсолоти бепартов**.

**БЕПАРҲЕЗ** بی‌پرهیز 1. он ки парҳез намекунад. 2. он ки аз ҳеҷ чиз ё коре рӯй наметобад.

**БЕПАСОЯНД** بی‌پسایند *грам.* бепасванд, пасояндонадошта.

**БЕПАТ** بی‌پت қолин ё матое, ки пат надорад.

**БЕПЕШОЯНД** بی‌پیشایند *грам.* бепешванд, пешояндонадошта: **ибораи бепешоянд**.

**БЕПИР** بی‌پیر 1. беустод, бемураббӣ. 2. бетарбия, беодоб.

**БЕПИРОЯ** بی‌پرایه зебу зинатдоданашуда, орододанашуда, безевар; содаву самимӣ, беолоиш.

**БЕПИРОЯГӢ** بی‌پرایگی бепироя будан, беолоиш, покиву самимият.

**БЕПО(Й)** (بی‌پا(ی пойнадошта, ҷудо аз по; **бепой шудан** а) ҷудо гаштан аз по; б) *маҷ.* саросема шудан, дасту по гум кардан, бесаранҷом шудан; ◊ **бепою қадам** бехосият, шум.

**БЕПОВУСАР** بی‌پاوسر 1. бесарупо. 2. беинтиҳо, бекарон. 3. ошуфта, саросема.

**БЕПОДОШ** بی‌پاداش беҷазо, бемукофот (*хоҳ барои кори нек ва хоҳ бад*).

**БЕПОЁН** بی‌پایان 1. беинтиҳо, беохир; беканор; беандоза, беҳад, аз ҳад афзун, ниҳоят, зиёд: **баҳри бепоён**, **биёбони бепоён**, **фазои бепоён**, **муҳаббати бепоён**, **хурсандии бепоён**, **эҳтироми бепоён**. 2. бетаг, амиқ: **дараи бепоён**, **дарёи бепоён**.

**БЕПОЁНӢ** بی‌پایانی бепоён будан, беинтиҳоӣ, беохирӣ; беканор будан, интиҳо надоштан.

**БЕПОСБОН** بی‌پاسبان беқаровул, бенигаҳбон.

**БЕПОШНА** بی‌پاشنه 1. пойафзоле, ки пошна надорад: **кафши бепошна**. 2. *гуфт.*, *маҷ.* зани бадахлоқ.

**БЕПОЯ** بی‌پایه беасос, бебунёд.

**БЕПОЯГӢ** بی‌پایگی бепоя будан, сустӣ, пучӣ, беасос будан.

**БЕПРИНСИП** بی‌پرینسپ касе, ки ҳеҷ гуна принсипи муайяне надорад; шахси дар ақидаҳои худ ноустувор, беусул.

**БЕПРИНСИПӢ** بی‌پرینسپی бепринсип будан, ноустувор будан дар ақидаҳои худ, беусулӣ.

**БЕПРИНСИПОНА** بی‌پرینسپانه *ниг.* **бепринсип**.

**БЕПУЛ** بی‌پول 1. пулнадошта; камбағал, нодор; **бепулро ҷӣ парвои кисабур** (*зарб.*). 2. бемузд, муфт, ройгон: **тамошои бепул**, **хизмати бепул**, **бепул будани** *чизе*.

**БЕПУЛӢ** بی‌پولی бепул будан, пул надоштан.

**БЕПУРСИШ** بی‌پرسش напурсида; таҳқиқу тафтиш накарда.

**БЕПУШТ** بی‌پشت *ниг.* **бепаноҳ**.

**БЕПУШТИБОН** بی‌پشتبان беҳомӣ, беҳимоятгар,

бепаноҳ, бекас.

**БЕПУШТУПАНОҲ** بی‌پشت‌وپناه беёру ёвар, он ки ҳимоягар ва паноҳгоҳе надорад.

**БЕПӮСТ** بی‌پوست пӯстнадошта; пӯстканда.

**БЕРАБТ** بی‌ربط ба ҳам (мантиқан) алоқанадошта, ба ҳамдигар муносибатнадошта, беробита, беалоқа: **суханони берабт**, **ҷумлаҳои берабт**.

**БЕРАБТӢ** بی‌ربطی берабт будан, рабт надоштан; **берабтии ҷумлаҳо** ба ҳам алоқаманд набудани ҷумлаҳо.

**БЕРАВҒАН** بی‌روغن он чи равған надорад, равғаннадошта; камравған: **гӯшти беравған**, **хӯроки беравған**.

**БЕРАВНАҚ** بی‌رونق бидуни равнақ, ривоҷ ва пешравӣ надошта.

**БЕРАҒБАТ** بی‌رغبت он ки ба чизе майлу рағбат надорад, беалоқа, бемайл.

**БЕРАҒБАТӢ** بی‌رغبتی берағбат будан, беалоқа будан, бемайлӣ, беҳавсалагӣ.

**БЕРАД** بی‌رد *кит.* 1. раднашаванда. 2. *маҷ.* нағз, некӯ.

**БЕРАМАҚ** بی‌رمق 1. он ки тавоноии анҷоми кореро надошта бошад, заиф, беҳол. 2. он чи ранг, намуд ва қуввати кофӣ надошта бошад, ночиз. 3. рақиқ ва обакӣ будани маводи ғизоӣ.

**БЕРАМАҚӢ** بی‌رمقی касе ё чизе камқуввату нотавон, заифӣ, нотавонӣ.

**БЕРАНГ** بی‌رنگ 1. он чи ранг надорад, орӣ аз ранг, сода, соф. 2. бенур, рангпарида, беҷило, бесафо, бетароват.

**БЕРАНГӢ** بی‌رنگی беранг будан, рангу гуна надоштан.

**БЕРАНГУБОР** بی‌رنگوبار рангнокарда; бепардоз, сайқал доданашуда.

**БЕРАНГУБӮ** بی‌رنگوبو он чи тару тозагӣ надорад; бетароват.

**БЕРАНҶ** بی‌رنج 1. он чи бе заҳмат ба даст омадааст ва ё меояд, муфт, ройгон. 2. осон, саҳл.

**БЕРАҲ** بی‌ره *ниг.* **берох//бероҳа**.

**БЕРАҲА** بی‌رهه *ниг.* **берох // бероҳа**.

**БЕРАҲӢ** بی‌رهی *ниг.* **бероҳӣ**.

**БЕРАҲМ** بی‌رحم он ки нисбат ба дигарон раҳму шафқат надорад, дилсахт, сангдил.

**БЕРАҲМӢ** بی‌رحمی бераҳм будан, бешафқатӣ; сангдилӣ.

**БЕРАҲМАТ** بی‌رحمت *кит., ниг.* **бераҳм**.

**БЕРАҲМОНА** بی‌رحمانه раҳм накарда, бидуни тараҳҳум, сангдилона; ноинсофона; беамон: **истисмори бераҳмона, ҷанги бераҳмона, муборизаи бераҳмона**.

**БЕРЕСМОН** بی‌ریسمان он чи ресмон надорад, беришта, ресмоннадошта: **сӯзани бересмон, ғалтаки бересмон**; ◊ **бересмон бастан** касеро аз рӯи маҷбурият ё хурмат нисбат ба худ муддати зиёд интизор намудан; худ дер омада, боиси маътали зиёди касе шудан.

**БЕРЕҶА** بی‌ریجه *гуфт.* реҷаи муайян надошта, ба нақша гирифтанашуда.

**БЕРЕША** بی‌ریشه беаслу насаб.

**БЕРЕШАГӢ** بی‌ریشگی беаслу насаб будан, надоштани аслу насаб.

**БЕРИВОҶ** بی‌رواج беравнақ, бепешрафт, бемуваффақиятӣ.

**БЕРИВОҶӢ** بی‌رواجی пешравию тараққӣ ва равнақ надоштани чизе, касодӣ.

**БЕРИЁ** بی‌ریا 1. ғайримунофиқона, бе рӯйбинӣ. 2. беғараз, бетамаъ: **дӯсти бериё**; **хайри бериё** хайр кардан бе чашмдошти мукофоте, хайри холисона.

**БЕРИЁӢ** بی‌ریائی бериё будан, як будани зоҳиру ботин, садоқат.

**БЕРИШ** بی‌ریش ришнабаровconfigурда, ришна–дошта, содарух; амрад.

**БЕРОБИТА** بی‌رابطه беалоқа, бемуносибат.

**БЕРОҲА//БЕРАҲА** بی‌راهه//بی‌رهه саҳрою биёбоне, ки дар он роҳе мавҷуд нест; роҳи ғайримаъмул; роҳи каҷ; ◊ **бераҳа кардан** касеро аз роҳ задан, гумроҳ кардан, ба роҳи ғалат бурдан касеро.

**БЕРОҲАГӢ** بی‌راهگی *маҷ.* бадрафторӣ, бадахлоқӣ.

**БЕРОҲАТ** بی‌راحت нороҳат, бешароит.

**БЕРОҲАШУДА** بیراهه‌شده аз роҳ беруншуда, худсар, бераҳашуда.

**БЕРОҲӢ//БЕРАҲӢ** بی‌راهی//بی‌رهی 1. роҳ надоштан; мавҷуд набудани роҳи обод. 2. *маҷ*. гумроҳӣ, каҷравӣ.

**БЕРУН** بیرون 1. хориҷ; *муқоб*. **дарун**: **беруни шаҳр**; **берун аз ҳудуди**… дар хориҷи.., дур аз хоки… 2. хориҷа, кишвари беруна; **беруни дар (дарвоза)** пушти дар, паси дар, ақиби дар (дарвоза); **дари берун** дари баромади ҳавлӣ, дари тарафи кӯча; **ҳавлии берун** қисми ба кӯча наздики ҳавлӣ, ки он ҷо меҳмонхона, молхона ва хонаҳои дигари фаръӣ воқеанд; **аз андоза берун** аз ҳад зиёд, хеле; **аз одат берун** бар хилофи одат, ғайримуқаррарӣ, фавқулода; **берун аз ихтиёр** ғайри (бидуни) хоҳиш, на аз рӯи ирода; **машғулияти берун аз дарс** машғулияте, ки ғайри ҷадвали дарсӣ гузаронида мешавад; **қабули берун аз озмун (конкурс)** қабули донишҷӯ ба мактаб, ки бидуни иштирок дар озмун сурат мегирад; **берун баромадан** а) хориҷ шудан, баромадан аз ҷое; б) *киноя аз* ҳоҷатхона рафтан; **берун кардан** баровардан, дур кардан (*мас*., *гуссаро аз дил, касеро аз қатори чизе, фикреро аз сар*); **аз гуфтаи (фармони)** *касе* **берун баромадан** мувофиқи гапу фармони касе амал накардан; ба касе итоат накардан; **аз қонун берун баромадан** бар хилофи қонун кор кардан, мувофиқи қонун амал накардан; **берун намондан аз коре** дар канор намондан аз коре, иштирок кардан дар коре; **берун шудан аз гапи (ҳарфи)** *касе* мувофиқи гуфтаи касе амал накардан, аз гапи касе баромадан.

**БЕРУНА** بیرونه 1. воқеъшуда дар берун, дар хориҷи чизе буда: **болохонаи беруна, хонаи беруна**. 2. бегона, ғайрихудӣ.

**БЕРУНИШАҲРӢ** بیرون‌شهری дар беруни шаҳр воқеъшуда: **боғи берунишаҳрӣ**.

**БЕРУНӢ** بیرونی 1. воқеъ дар тарафи берун, хориҷ аз бино (хона): **равоқи берунии ҳуҷра**, **девори берунии хона**. 2. зоҳирӣ: **намуди берунӣ**. 3. *мансуб ба* алоқа бо давлатҳои хориҷӣ; *муқоб*. **дохилӣ: савдои берунӣ, сиёсати берунӣ**. 4. тахаллуси донишманди бузурги тоҷик Абурайҳони Берунӣ (973-1048).

**БЕРУНМАРЗӢ** بیرون‌مرزی *нав*. берун аз сарҳад; хориҷ аз кишвар; берун аз марз воқеъшуда: **маҳалҳои тоҷикнишини берунмарзӣ**.

**БЕРУХСАТ** بی‌رخصت беиҷозат, бидуни рухсат.

**БЕРӮЁНА** بی‌رویانه бешармона, густохона.

**БЕРӮЗӢ** بی‌روزی 1. аз ризқу рузӣ бенасиб, бенаво, бечора. 2. *маҷ*. бадбахт, бетолеъ.

**БЕРӮӢ** بیرویی берӯ будан, бешармӣ, густохӣ, беҳаёӣ.

**БЕРӮЙ** بی‌روی//بی‌رو он ки айбу шармро намедонад, бешарму ҳаё, густох.

**БЕРӮҲ** بی‌روح беҷон, равоннадошта; ғайри зинда, мурда.

**БЕРӮҲӢ** بی‌روحی берӯҳ будан, равон надоштан, беҷон будан.

**БЕСАБАБ** بی‌سبب 1. бебоис, беасос, беҳуда: **бесабаб оташин шудан, бесабаб нест**, **ки**… 2. бемавқеъ, беҷо, бемуносибат: **шодии бесабаб, табассуми бесабаб**.

**БЕСАБР** بی‌صبر бетоқат, бетаҳаммул, ношикебо.

**БЕСАБРӢ** بی‌صبری бетоқатӣ, бетаҳаммулӣ, ношикебоӣ.

**БЕСАБРОНА** بی‌صبرانه бидуни сабру тоқат, бетоқатона.

**БЕСАВОД** بی‌سواد он ки хонда ва навишта наметавонад, беилму дониш.

**БЕСАВОДӢ** بی‌سوادی хату савод надоштан, беилмудонишӣ: **маҳви бесаводӣ**.

**БЕСАВОДОНА** بی‌سوادانه чаласаводона, кӯрсаводона.

**БЕСАДО** بی‌صدا 1. беовоз, хомӯш. 2. хомӯшона, овоз набароварда, оромона; даму ҷим.

**БЕСАДОҚАТ** بی‌صداقت риёкор, бемехр, дуруғгӯ.

**БЕСАДОҚАТӢ** بی‌صداقتی риёкорӣ, дурӯғ–гӯӣ, бесадоқат будан.

**БЕСАЗО** بی‌سزا беҷазо, ҷазонадида.

**БЕСАЙҚАЛ** بی‌صیقل бечило, сайқалнаёфта.

**БЕСАЛАБ** بی‌سلب *кит*. белибос, урён, бараҳна.

**БЕСАЛИҚА** بی‌سلیقه 1. қобилияти кореро надошта, белаёқат, ноӯҳдабаро. 2. безавқ. 3. безеб, дағал.

**БЕСАЛИҚАГӢ** بی‌سلیقگی 1. ноуҳдаборой, беса-

лиқа будан, 2. безавқ будан, безавқӣ.

**БЕСАЛОҲИЯТ** بی‌صلاحیت салоҳиятнадошта, шоистаи коре нашуда; белаёқат.

**БЕСАЛОҲИЯТӢ** بی‌صلاحیتی бесалоҳият будан, салоҳият надоштан, шоистагии кореро надоштан; белаёқатӣ.

**БЕСАМАР** بی‌ثمر 1. беҳосил, ғайриборвар: **дарахти бесамар**. 2. бенатиҷа, бефоида: **бесамар гузаштани ҷавонӣ**.

**БЕСАМАРА** بی‌ثمره *ниг.* **бесамар**.

**БЕСАМАРӢ** بی‌ثمری 1. бесамар будан, беҳосилӣ. 2. натиҷа надоштан, бефоида будан.

**БЕСАНГ** بی‌سنگ 1. ҷое, ки санг надорад; замини бесанг. 2. *маҷ., кит.* сабук, кӯтоҳандеш. 3. *маҷ., кит.* бетоқат, беқарор.

**БЕСАР** بی‌سر 1. сарбурида; кушташуда: **тани бесар**. 2. бесаробон, бепарастор; ба сари (ҳоли) худ монда; худсар, нофармонбардор; **бачаи бесар** бачаи ба сари худ монда; бачаи бетартиб (беинтизом); **бесару бар** бесаробон, бепарастор; бекас; ◊ **бесару бепо** *ниг.* **бесару по; бесару бун // бесар**у **нӯг** подарҳаво, мубҳам, муғлақ, сарбаста, бемаънӣ: **сухан(ҳо)и бесару нӯг**, **ҷавоби бесару нӯг**; **бесару по** урён, бараҳна; бечизу чора; **бесару сомон** а) бесаранҷом, парешонҳол; б) бетартиб, дарҳаму барҳам: **бесару сомон шудани кор**; **бесару тан** белибос; луч, урён, бараҳна; **бесар-бесар гаштан** худсарона овора гаштан.

**БЕСАРАНҶОМ** بی‌سرانجام ошуфта, мушавваш, парешон, изтиробнок; нотинҷ; беором, бетоқат: **бесаранҷом кардан**, **бесаранҷом шудан**.

**БЕСАРАНҶОМӢ** بی‌سرانجامی ошуфтагӣ, парешонхотирӣ; изтироб; бетоқатӣ; бетартибӣ.

**БЕСАРАНҶОМОНА** بی‌سرنجامانه ошуфтаҳолона, парешонхотирона, изтиробнок, бетоқатона.

**БЕСАРИШТА** بی‌سرشته 1. саросема; бесаранҷом, мушаввашхотир, парешонҳол; **бесаришта кардан** саросема кардан; парешонҳол (мушавваш) кардан; ба ташвиш андохтан; **бесаришта шудан** ба ташвиш афтодан, парешонҳол шудан. 2. *гуфт.* бетартиб; ғайрисариштакор.

**БЕСАРИШТАГӢ** بی‌سررشتگی 1. саросемагӣ; бесаранҷомӣ, парешонҳолӣ. 2. *гуфт.* бетартибӣ, бесарусомонӣ.

**БЕСАРӢ** بی‌سری *маҷ.* 1. худсарӣ, амал кардан ба ихтиёри худ. 2. бетартибӣ, беинтизомӣ.

**БЕСАРОБОН** بی‌سرابان бепарастор, бекас, бесарпаноҳ.

**БЕСАРОБОНӢ** بی‌سرابانی бесаробон будан, бепарасторӣ.

**БЕСАРПАНОҲ** بی‌سرپناه он ки паноҳгоҳ надорад, бехонумон, бемакон.

**БЕСАРПАНОҲӢ** بی‌سرپناهی бехонумонӣ, бемаконӣ.

**БЕСАРПАРАСТ** بی‌سرپرست беҳимоят, бероҳбар, бесаробон.

**БЕСАРПАРАСТӢ** بی‌سرپرستی бесарпараст будан, бероҳбар будан, бепарастор мондан.

**БЕСАРУНӮГ** بی‌سرونوگ 1. бетартиб, дарҳамбарҳам. 2. чигил, печида, муғлақ: **ҷавоби бесарунӯг**.

**БЕСАРУНӮГӢ** بی‌سرونوگی 1. бесарунӯг будан, бетартибӣ, бесарусомонӣ. 2. чигилӣ, печидагӣ, дарҳам-барҳамӣ.

**БЕСАРУПО(Й)** بی‌سروپا(ی) 1. белибос, бетӯҳфа аз тарафи домод ё арӯс. 2. *маҷ.* беназму тартиб, ошуфта.

**БЕСАРУПОӢ** بی‌روپایی белибосӣ, лучию бараҳнагӣ.

**БЕСАРУСАДО** بی‌سروصدا беҳаёҳуӣ, ором, сокит.

**БЕСАРУСОМОН** بی‌سروسامان 1. он ки хонаву зиндагии доимӣ надорад, бехонумон, дарбадар. 2. ошуфта, беназм, бетартиб. 3. ошуфтаҳол, парешонҳол.

**БЕСАРУСОМОНӢ** بی‌سروسامانی 1. бесаранҷомӣ, ошуфтагӣ; бетартибӣ, дарҳам-барҳамӣ; порокандагӣ. 2. *кҳн.* бенавоӣ, камбағалӣ.

**БЕСАРФА** بی‌صرفه *кит.* 1. бефоида, бесуд, бенафъ. 2. он ки дар фикри фоидаву суд нест.

**БЕСАТР** بی‌ستر *кит.* бепарда, бепӯшиш, белибос.

**БЕСАТРӢ** بی‌ستری бепарда будан, белибосӣ.

**БЕСАФО** بی‌صفا 1. ҷое, ки дилпазир ва босафо нест; *муқоб.* **босафо**. 2. он ки бо дигарон муносибати соз ва якрӯ надорад.

**БЕСАҲВ** بی‌سهو бехато, беиштибоҳ.

**БЕСАҲН** بی‌صحن беайвон, бесаҳна.

**БЕСИЁСАТ** بی‌سیاست 1. он ки тафаккур ва салобати ба назар гирифтани тамоми паҳлуҳои корро надорад. 2. сиёсат надоштан.

**БЕСИЁСАТӢ** بی‌سیاستی бесиёсат будан, беэҳтиётӣ ва дар назар нагирифтани ҷанбаҳои кор.

**БЕСИККА** بی‌سکّه 1. пуле, ки сикка надорад. 2. *маҷ.* беқадр, беэътибор; номаълуму номашҳур.

**БЕСИЛОҲ** بی‌سلاح беаслиҳа, беярок, ғайримусаллаҳ: **бесилоҳ гардонидан**.

**БЕСИМ** I بی‌سیم *кҳн.* бепул, нодор, бенаво: **мардуми бесиму зар**.

**БЕСИМ** II بی‌سیم дастгоҳи бе сими ноқил коркунанда: **телеграфи бесим**, **телефони бесим**.

**БЕСИМӢ** بی‌سیمی *кҳн.* бепулӣ, бесармоя будан, бесиму зар будан.

**БЕСИМО** بی‌سیما симонадошта; симои хоси худро надошта.

**БЕСИНФ** بی‌صنف ба синфҳо ҷудо нашуда ё нашаванда: **ҷамъияти бесинф**.

**БЕСИПОС** بی‌سپاس *ниг.* **носипос**.

**БЕСИПОСӢ** بی‌سپاسی *ниг.* **носипосӣ**.

**БЕСИРАТ** بی‌سیرت 1. он ки сират, кирдор ва равиши шоиста надорад. 2. расво, беобрӯ.

**БЕСИРАТӢ** بی‌سیرتی бесират будан, расвоӣ, беобрӯӣ.

**БЕСИРОЯТ** بی‌سرایت сироятнакарда, сироятнопазир.

**БЕСИТОРА** بی‌ستاره абрӣ, бидуни ситора: **осмони беситора**.

**БЕСИФАТ** بی‌صفت бадсифат, пастсифат: **молҳои бесифат**.

**БЕСИФАТӢ** بی‌صفتی бесифат будан, бадсифатӣ, пастсифатӣ.

**БЕСОБИҚА** بی‌سابقه собиқанадошта, пеш аз ин вуҷуд надошта.

**БЕСОЗ** بی ساز *кит.* бесилоҳ, бебарг, он ки василае барои сафар, ҷанг ва ғайра надорад.

**БЕСОЗИШ** بی‌سازش номувофиқ, ба созиш наоянда, носозгор.

**БЕСОМОН** بی‌سامان 1. бетартиб, парешон, пароканда: **бесомон кардан**, **бесомон шудан**. 2. *маҷ.* он ки ба таври кофӣ воситаи рӯзгузаронӣ надорад, рӯзгораш ғайри муназзам аст; бечизу чора, бенаво, бехонумон.

**БЕСОМОНӢ** بی‌سامانی 1. бетартибӣ, парешонӣ, бесомон будан. 2. *маҷ.* камбағалӣ, бенавоӣ, бе чизу чора будан.

**БЕСОҲИБ** بی‌صاحب 1. он чи соҳиб (молик) надорад: **хонаи бесоҳиб**, **замини бесоҳиб**. 2. он ки ба сари худ, ба ихтиёри худ вогузошта шудааст, бекас, бехешу табор, беёру ёвар: **кӯдаки бесоҳиб**, **мурдаи бесоҳиб**, **бесоҳиб мондан**; **саги бесоҳиб** саги дайду, саги кӯчагард.

**БЕСОҲИБӢ** بی صاحبی бесоҳиб будан, дар тасарруфи касе набудан.

**БЕСОҲИБМОНДА** بی‌صاحب‌مانده он ки соҳиб, сарпараст ва пушту паноҳ надорад, бепарастормонда.

**БЕСОҲИЛ** بی‌ساحل 1. соҳил надоштан. 2. *маҷ.* беҷо, бехонумон, дархатарбуда.

**БЕСУБОТ** بی ثبات 1. ноустувор, нопойдор, номустаҳкам. 2. *маҷ.* беирода, сустирода.

**БЕСУБОТӢ** بی‌ثباتی 1. ноустуворӣ, нопойдорӣ, номустаҳкамӣ. 2. *маҷ.* беиродагӣ, сустиродагӣ.

**БЕСУД** بی‌سود суднадошта, бефоида, нафънаоваранда.

**БЕСУККОН** بی‌سکّان *кит.* 1. беҷилав (ҷанбари киштӣ). 2. беодам, беаҳолӣ, бесокин.

**БЕСУКУН** بی‌سکون беқарору беором.

**БЕСУЛУҚ** بی سلوق белаҷом, лаҷомназада: **аспи бесулуқ**.

**БЕСУРАТ** بی‌صورت расмнадошта, суратнадошта: **китоби бесурат**.

**БЕСУТУН** بی‌ستون иморате, ки сутун надорад; **кӯҳи Бесутун** (*аслаш* **Бағастона**) номи кӯҳест

дар наздикии ш. Кирмоншоҳ (Эрон), ки дар он катибаи қадимии форсӣ ба хати мехӣ канда шудааст.

**БЕСУТУНМӮҲРА** بی ستون‌مهره *зоол.* ҷонваре, ки сутунмӯҳра надорад.

**БЕСУХАН** بی‌سخن бегап, хомӯш(она); **нақши бесухан** *санъ.* нақше, ки иҷрокунандаи он нутқ намекунад.

**БЕСӮЗ** بی‌سوز бедарду алам: бесӯзу гудоз.

**БЕСӮК** بی‌سوک гандум ё ҷаве, ки сӯк надорад.

**БЕТААЗЗУР** بی‌تعذر *кит.* бесахтӣ, бе душворӣ; номумкинӣ.

**БЕТААЛЛУҚ** بی‌تعلّق беалоқамандӣ, новобаста; бедилбастагӣ.

**БЕТААЛЛУҚӢ** بی‌تعلّقی бетааллуқ будан, беқайдӣ.

**БЕТААММУЛ** بی‌تأمّل беандеша, бемулоҳиза; мулоҳиза накарда.

**БЕТААММУЛӢ** بی‌تأمّلی беандешагӣ, бемулоҳидагӣ.

**БЕТА-АФКАНИШ** بیته‌افکنش нурҳо ва шуоҳои бета.

**БЕТАВАҚҚУФ** بی‌توقّف дар ҷое таваққуф накарда, беист, наистода; пайваста, доим.

**БЕТАВАҚҚӮЪ** بی‌توقّع бечашмдошт, интизори чизе нашуда; бехоҳиш.

**БЕТАВАҶҶӮҲ** بی‌توجه он ки ҳусни таваҷҷӯҳ надорад, ба чизе ё касе диққату эътибор намедиҳад; бепарво.

**БЕТАВАҶҶӮҲӢ** بی‌توجهی бетаваҷҷӯҳ будан, бедиққатӣ: **бетаваҷҷӯҳӣ кардан**, **бетаваҷҷӯҳӣ зоҳир кардан**.

**БЕТАВОН** بیتوان *ниг.* **нотавон**.

**БЕТАВФИҚ** بی‌توفیق 1. бадкор, бадахлоқ. 2. *д.* он ки худо мададгораш нест.

**БЕТАВФИҚӢ** بی‌توفیقی 1. бадкирдорӣ, бадахлоқӣ. 2. *д.* аз таъйиду мадади илоҳӣ бенасиб будан.

**БЕТАГ** بی‌تگ 1. он чи қисми поёнӣ (зерӣ) надорад, бетаҳ: **сатили бетаг**, **бочкаи бетаг**. 2. таглаш номаълум, хеле чуқур, амиқ: **дарёи бетаг**. 3. *маҷ.* ниҳоят калон, пурнашаванда: **кисаи бетаг**, **ҳамёни бетаг**. 4. *маҷ.* беасос; бардурӯғ; беҳуда.

**БЕТАҒЙИР** بی‌تغییر дучори тағйир нагардида, бе дигаргунӣ, дигаргун нашуда, тағйир наёфта.

**БЕТАДБИР** بی‌تدبیر он ки хуб андешида ва маслиҳати нағз дода наметавонад, шахси ноӯҳдабаро дар муносибат ва муомила бо одамон.

**БЕТАДБИРӢ** بی‌تدبیری бетадбир будан, чора андешида ва маслиҳати нағз дода натавонистан ба одамон, ноӯҳдабароӣ.

**БЕТАЗАЛЗУЛ** بی‌تزلزل *кит.* босубот, устувор, ноҷунбон.

**БЕТА-ЗАРРАҲО** بیته‌زرّها электрон ва позитроне, ки ҳастаи атом ҳангоми бета-коҳиш ҷудо мекунад.

**БЕТАЗВИР** بی‌تزویر бемакру ҳила, самимӣ, босамимият.

**БЕТАКАЛЛУФ** بی‌تکلّف ба одоби муоширати маълум побанд нашуда, бидуни иззатталабӣ, ба даъват ва «гиред, гиред»-ҳо мунтазир нашуда; бемалол, беибо.

**БЕТАКАЛЛУФӢ** بی‌تکلّفی бетакаллуф будан, побанди одоби муошират набудан, иззатталаб набудан.

**БЕТАКАЛЛУФОНА** بی‌تکلّفانه бемалолона, озодона.

**БЕТА-КОҲИШ** بیته‌کاهش *физ.* пароканиши радиоактивии ҳастаи атом, ки дар натиҷаи он электрон ё позитрон ҷудо мешавад.

**БЕТАҚСИР** بی‌تقصیر *кит.* бегуноҳ, беайб.

**БЕТАҚСИРӢ** بی‌تقصیری бенуқсонӣ, бегуноҳӣ, беайбӣ.

**БЕТАЛАФ** بی‌تلف талаф накарда, ба нобуд шудан роҳ надода: **беталаф чида гирифтани пахта**.

**БЕТАЛАФОТ** بی‌تلفات *ниг.* **беталаф**.

**БЕТАМАӢ** بی‌طمعی бетамаъ будан, тамаъ надоштан.

**БЕТАМАЛЛУҚ** بی‌تملّق хушомад назада, чоплусӣ

накарда, бидуни лаганбардорӣ.

**БЕТАМАЛЛУҚӢ** بی‌تملّقی бетамаллуқ будан; хушомадназанӣ, чоплусӣ накардан.

**БЕТАМАЪ** بی‌طمع он ки аз рӯи ҳирс аз касе дар умеди рӯёнидани чизе нест, беғараз.

**БЕТАМИЗ** بی‌تمیز 1. он ки неку бадро аз ҳам фарқ карда наметавонад, нофаҳм, бефаросат. 2. беақл, аҳмақ, аблаҳ. 3. беҳамият, безарда, беору номус.

**БЕТАМИЗӢ** بی‌تمیزی 1. нофаҳмӣ, бефаросатӣ. 2. аҳмақӣ, номаъқулӣ. 3. беҳамиятӣ, безардагӣ, беоруномусӣ.

**БЕТАНА** بی‌تنه 1. бебадан, бетан. 2. *маҷ.* **сари бетана шудан** ҳайрон шудан, чӣ гуфтан ва чӣ кардани худро надонистан.

**БЕТАНАФФУС** بی‌تنفس танаффус накарда, дам нагирифта; пайваста, доим.

**БЕТАНОСУБ** بی‌تناسب таносубнадошта, номутаносиб.

**БЕТАНОСУБӢ** بی‌تناسبی бетаносуб будан, номутаносибӣ.

**БЕТАОРУФ** بی‌تعارف бетакаллуф, бегапу калоча, беодоб.

**БЕТАРАФ** بی‌طرف 1. он ки тарафкашӣ ва ҷонибдорӣ намекунад, холис. 2. кишвар ё давлате, ки ба гурӯҳбандиҳои сиёсии давлатҳо дохил нест; ғайри мутааҳҳид: **давлатҳои бетараф**, **кишварҳои бетараф**. 3. касе, ки вақти овоздиҳӣ (раъйдиҳӣ) аз овоз додан ба яке аз тарафҳо худдорӣ кардааст.

**БЕТАРАФӢ** بی‌طرفی бетараф (холис, беғараз) будан.

**БЕТАРАФОНА** بی‌طرفانه 1. холисона, беғаразона. 2. дахолат накарда, мудохила накарда.

**БЕТАРАҲҲУМ** بی‌ترحّم 1. он ки раҳму шафқат надорад, бераҳм, сангдил, дилсахт: **марги бетараҳҳум**, **фалаки бетараҳҳум**. 2. бераҳмона, раҳм накарда: **бетараҳҳум задан**.

**БЕТАРАҲҲУМӢ** بی‌ترحّمی бераҳмӣ, дилсахтӣ, сангдилӣ.

**БЕТАРБИЯ(Т)** بی‌تربیه//بی‌تربیت тарбиянадида; беодоб.

**БЕТАРБИЯТӢ** بی‌تربیتی бетарбият будан, тарбиятнадида будан.

**БЕТАРДИД** بی تردید дудила нашуда, бидуни дудилагӣ, бешак, бешубҳа.

**БЕТАРОВАТ** بی‌طراوت 1. он чи тару тозагии худро аз даст додааст; пажмурда, афсурда: **гули бетароват**. 2. *маҷ.* беобуранг; обшуста.

**БЕТАРТИБ** بی‌ترتیب 1. бесару сомон, он чи ва он ҷое, ки дар он тартибу интизоми муайян нест. 2. аз рӯи аломат ё мутобиқи ягон хислату хосият ҷо ба ҷо гузоштанашуда; бенизомона, бетартибона: **бетартиб хобидани** *чизе*, **бетартиб навишта шудани рӯйхат**. 3. *маҷ.* тартибу интизомро риоянакунанда; беинтизом, бадахлоқ.

**БЕТАРТИБӢ** بی‌ترتیبی 1. риоя накардани тартибу қоида, бетартиб будан, тартиб надоштан, беинтизомӣ. 2. бесарусомонӣ, ҳарҷу марҷ, набудани низоми муайян дар коре ё ҷое. 3. вайрон кардани тартиботи ҷамъиятӣ: **бетартибӣ кардан**.

**БЕТАРТИБОНА** بی‌ترتیبانه *ниг.* **бетартиб** 2.

**БЕТАФОВУТ** بی‌تفاوت бефарқ, бетафриқа; фарқ накарда; ҷудо накарда.

**БЕТАФОВУТӢ** بی‌تفاوتی бетафовут будан; фарқ нагузоштан.

**БЕТАХАЛЛУФ** بی‌تخلّف бехилофкорӣ, бе вайрон кардани тартибот ё қонунгузорӣ.

**БЕТАҲ** بی‌ته *ниг.* **бетаг**.

**БЕТАҲАММУЛ** بی‌تحمّل бетоқат, тоқатнопазир, тобнаоварда.

**БЕТАҲАММУЛӢ** بی‌تحمّلی бетоқатӣ, тобнаовардагӣ.

**БЕТАҲАРРУК** بی‌تحرّک беҳаракат, ноҷунбон, бефаъолият.

**БЕТАҲАРРУКӢ** بی‌تحرّکی ҳаракат ва фаъо–лият надоштан; беҳаракатӣ, ноҷунбонӣ, ноҷунбон будан.

**БЕТАҲОРАТ** بی‌طهارت шустушӯи махсуси пеш аз намозро иҷронакарда, таҳорат–накарда; нопок.

**БЕТАҲОРАТӢ** بی‌طهارتی бетаҳорат будан, таҳорат накарда, нопок.

**БЕТАҲОШӢ** بی تحاشی *кит.* худдорӣ накарда, имтиноъ наварзида, парҳез накарда, бепарво, бемулоҳиза.

**БЕТАҲОШО** بی تحاشا *ниг.* **бетаҳошӣ**.

**БЕТАҶРИБА** بی‌تجربه он ки дар коре таҷриба надорад; он ки аз таҷрибаи рӯзгор бебаҳра аст, ноозмудакор, корнодида.

**БЕТАҶРИБАГӢ** بی‌تجربگی бетаҷриба будан, надоштани таҷриба, ноозмудакорӣ.

**БЕТАШАББУС** بی‌تشبث ташаббуснадошта, ибтикори амал надошта, ғайрифаъол: **одами беташаббус**.

**БЕТАШАББУСӢ** بی‌تشبّثی беташаббус будан; фаъол набудан.

**БЕТАШВИШ** بی‌تشویش 1. ташвишнадиҳанда, безаҳмат; ором, осуда: **кори беташвиш** кори нисбатан ором, коре, ки давуғеҷи зиёд надорад. 2. ташвиш накашида, бемалол, хотирҷамъона, оромона.

**БЕТАШВИШӢ** بی‌تشویشی беташвиш будан, оромӣ, осудагӣ.

**БЕТАЪМИР** بی‌تعمیر таъмирнашуда, тармимнаёфта, рӯи таъмирро надида: **хонаи бетаъмир**.

**БЕТАЪРИХ** بی‌تأریخ бесана, таърих нагузошта.

**БЕТАЪСИР** بی‌تأثیر 1. таъсирнакунанда, таъсирнарасонанда, ғайримуассир; **бетаъсир намондан** таъсир расондан, аз худ осору нишона гузоштан; кори худро кардани чизе; **бетаъсир рафтан** асар накардан (-и чизе ба касе), фоида набахшидан. 2. сухане ё шеъре, ки ҷозиба надорад, ҷаззобу ҷолиб нест, дар хотири шунаванда ё хонанда аз худ нишоне намегузорад.

**БЕТАЪСИРӢ** بی‌تأثیری бетаъсир будан, таъсир накардан, асар надоштан.

**БЕТАЪХИР** بی‌تأخیر бедаранг, дер намонда, бетаваққуф, ба таъхир наандохта; зуд, фавран.

**БЕТИМОР** بی‌تیمار *кит.* беандӯҳ, осуда.

**БЕТИМОРӢ** بی‌تیماری *кит.* беандӯҳӣ, бетимор будан.

**БЕТИМСОЛ** بی‌تمثال бенақш, бесурат, берасм.

**БЕТИР** بی‌تیر тирнадошта, тираш тамомшуда: **таппончаи бетир**.

**БЕТОАТ** بی‌طاعت он ки тоату ибодат намекунад, беибодат.

**БЕТОАТӢ** بی‌طاعتی бетоат будан, беибодат будан.

**БЕТОБ** بی‌تاب 1. бемадор, камқувват; нотоб, бемор, касал. 2. *кит.* бесабр, бетоқат, беқарор: **бетоб шудан**; **бетобу тавон** хеле суст, бемадор, беҳол; бемору бемадор; **бетобу тоқат** хеле бетоқат, бесабр, беқарор.

**БЕТОБӢ** بی‌تابی 1. бемадорӣ, камқувватӣ, нотобӣ, беморӣ, касалӣ. 2. *кит.* бесабрӣ, бетоқатӣ, беқарорӣ.

**БЕТОҚАТ** بی‌طاقت он ки сабру тоқат надорад, бебардошт; беқарор, беором, нооором: **дили бетоқат**, **бетоқат шудан (гаштан)**.

**БЕТОҚАТӢ** بی‌طاقتی бесабрӣ, ношикебоӣ, беқарорӣ.

**БЕТОҚАТОНА** بی‌طاقتانه бесаброна, бетоқат шуда, беқарор шуда; дар ҳолати бетоқатӣ.

**БЕТОЛЕЙ** بی‌طالعی толеъ надоштан, бадбахт (сиёҳбахт) будан.

**БЕТОЛЕЪ** بی‌طالع он ки толеъ надорад, он ки кораш омад намекунад, бадбахт, сиёҳбахт.

**БЕТОН** *фр.* بیتان *тех.* бо об омехтаи (*хоҳ шахшуда ва хоҳ лоймонанди*) семент, рег, шағал ё сангреза, ки ҳамчун маводи бинокорӣ истифода мешавад: **бетон рехтан**, **бетон тайёр кардан**, **бетон хобондан**, **бетон кашондан**; **оҳану бетон** омехтаи бетон бо сихгулҳои оҳанӣ (ё пӯлодӣ), ки дар сохтмонҳо ба кор меравад; **бетон кардан** бетон рехта, чизе тайёр кардан; аз бетон рӯйкаш кардани ҷое (*мас., роҳ, канал ва г.*).

**БЕТОНГАР** بیتانگر *ниг.* **бетонрез**.

**БЕТОНӢ** بیتانی *мансуб ба* **бетон**; аз бетон сохташуда: **девори бетонӣ**.

**БЕТОНПӮШ** بیتان‌پوش бо бетон пӯшонидашуда, бетонӣ: **канали бетонпӯш**, **роҳи бетонпӯш**.

**БЕТОНПӮШӢ** بیتان‌پوشی пӯшонда бо бетон, бетон кардан.

**БЕТОНРЕЗ** بیتان‌ریز коргаре, ки бетон фарш мекунад; бинокоре, ки бетон рехта, маснуоти сохтмонӣ тайёр мекунад: **коргарони бетонрез**.

**БЕТОНРЕЗӢ** بیتان‌ریزی *исми амал аз* **бетон рехтан**; амали бетонрез.

**БЕТОР**بی‌تار торнадошта: **асбобҳои мусиқии бетор**.

**БЕТУХМ** بی‌تخم тухмнадошта: **растаниҳои бетухм** растаниҳое, ки тухм надоранд ва бо роҳи қаламчашинонӣ афзоиш меёбанд.

**БЕТӮШ** بی‌توش беқувват, безӯр, нотавон; **бетану бетӯш** *гуфт*. хурдҷусса.

**БЕТӮША** بی‌توشه он ки дар сафар бо худ хӯрданӣ ва нӯшиданӣ надорад; бехӯрок.

**БЕУЛФАТ** بی‌الفت унснагиранда бо ҳам, хӯнагиранда бо одамон, ноулфат, одамгурез.

**БЕУЛФАТӢ** بی‌الفتی беулфат будан, одамгурезӣ.

**БЕУММАТ** بی‌امّت умматнадошта, пайравнадошта.

**БЕУСТУХОН** بی‌استخوان 1. устухоннадошта, холӣ аз устухон: **гӯшти беустухон**. 2. *маҷ*. моҳир, усто дар коре.

**БЕФАЙЗ** بی‌فیض он ки нафъаш ба касе намерасад, бехайру баракат.

**БЕФАЙЗӢ** بی‌فیضی бехайру бебаракатӣ.

**БЕФАЗЛ** بی‌فضل бебаҳра аз фазлу доноӣ, бедониш.

**БЕФАЗЛӢ** بی‌فضلی бефазл будан, бедонишӣ.

**БЕФАНО** بی‌فنا бефарҷом, фанонопазир, абадӣ.

**БЕФАРАНҶӢ** بی‌فرنجی *таър*. он ки фаранҷӣ ба сар намегирад; он ки фаранҷиро партофтааст: **зани бефаранҷӣ**, **бефаранҷӣ шудан**.

**БЕФАРДО** بی‌فردا он чи ва он ки ба фардо намерасад, беоянда.

**БЕФАРЁД** بی‌فریاد 1. бесадо, хамӯш. 2. ситамгар.

**БЕФАРЗАНД** بی‌فرزند он ки фарзанд надорад, бебача, беавлод; безурёт.

**БЕФАРЗАНДӢ** بی‌فرزندی фарзанд надоштан, бебачагӣ; безурётӣ.

**БЕФАРҚ** بی‌فرق *ниг*. **бетафовут**.

**БЕФАРМОН** بی فرمان ***ниг*.** **нофармон I**.

**БЕФАРМОНӢ** بی‌فرمانی *ниг*. **нофармонӣ**.

**БЕФАРОВЕЗ** بی‌فراویز либосе, ки бе фаровез дӯхта шудааст; ◊ **даҳони бефаровез** лаққӣ, ҳарзагӯй.

**БЕФАРОСАТ** بی‌فراست бефаҳм, кундзеҳн.

**БЕФАРОСАТӢ** بی فراستی бефаҳмӣ, кундзеҳнӣ.

**БЕФАРҲАНГ** بی‌فرهنگ он ки дараҷаи маданияту маърифаташ паст аст; беодоб.

**БЕФАРҲАНГӢ** بی‌فرهنگی бефарҳанг будан; бемаданиятӣ, беодобӣ.

**БЕФАРҶОМ** بی‌فرجام беоқибат, беохир, беанҷом, бехотима.

**БЕФАСОҲАТ** بی‌فصاحت ғайрифасеҳ, хубсухангӯй набудан; *муқоб*. **бофасоҳат**.

**БЕФАҲМ** بی‌فهم нодон, камақл, каллаварам.

**БЕФАҲМӢ** بی‌فهمی бефаҳм будан, нодонӣ, камақлӣ.

**БЕФАЪОЛИЯТ** بی‌فعالیت беҳаракат, собит, ноҷунбон, ғайрифаъол.

**БЕФАЪОЛИЯТӢ** بی‌فعالیتی бефаъолият будан, беҳаракатӣ, ноҷунбонӣ.

**БЕФИКР** بی‌فکر беандеша; касе, ки дурандеш нест.

**БЕФИКРӢ** بی‌فکری бефикр будан, беандешагӣ.

**БЕФОИДА** بی‌فائده 1. нафънадиҳанда, суднаоранда, фоиданадиҳанда, бефоиз. 2. беҳуда, барабас: **баҳси бефоида**, **гапи бефоида, кори бефоида**, **ҷустуҷӯи бефоида**, **бефоида мондан**.

**БЕФОИЗ** بی‌فایظ ба ҳисоби фоиз нафънадиҳанда, бидуни фоидаи дарсад; **қарзи бефоиз** *ниг*. **ҳасана** (**қарзи ҳасана**).

**БЕФОСИЛА** بی‌فاصله муттасил, пайваста, беист.

**БЕФУРӮҒ** بی‌فروغ бедурахш, бечило; бесафо, бенур.

**БЕФУРӮЗ** بی‌فروز *кит*. 1. хира, норавшан, беранг. 2. *маҷ*. нодон, бетарбия.

**БЕФУРӮШАНДА** بی‌فروشنده фурӯшанданадошта: **мағозаи бефурӯшанда**.

**БЕХ** بیخ 1. решаи асосии наботот. 2. маҳсули

танаи асосии сабзавоти бехмева: **бехи сабзӣ, бехи пиёз**; **бех бастан** ҳосил андохтан (-и сабзӣ, пиёз ва дигар сабзавот). 3. воҳиди ҳисоби ниҳолу растанӣ, дарахт. 4. *мац.* асос, асл, бунёд: **беху бунёд**, **аз беху бун**. 5. *бот.* решаи як навъ растанӣ, ки вақти дар об ҷӯшонда лакондан аз ширaи он кафк ҳосил мешавад ва ин кафк дар ҳалвогарӣ (*мас.*, *нишаллопазӣ*) ба кор меравад; **бехи бинӣ** тагӣ банӣ; **бехи дандон** таги дандон; **аз бехаш** а) тамоман, комилан; б) аз манбааш; аз маншааш; **аз бех кандан** *чизеро* // **решаи** *чизеро* **аз бехаш кандан** а) бо решааш кандан (*дарахтеро*); б) *мац.* чизеро аз асосаш нобуд кардан, тамоман маҳв кардан; ◊ **беху бунёди** *чизеро* (*касеро*) **кандан** тамоман несту нобуд кардан, аз байн бурдан чизеро ё касеро; **бехи** *чизе* (*касе*)**-ро сӯхтан // оташ ба бехи** *чизе* **задан** чизеро ё касеро несту нобуд кардан, тамоман аз байн бурдан.

**БЕХАБАР** بی‌خبر 1. он ки аз чизе ё коре огоҳӣ надорад; беиттилоъ, ноогоҳ; ғофил, дар ғафлатмонда, ғафлатзада; **бехабар мондан** ғофил мондан; нофаҳмида мондан, надониста мондан; **бехабар намондан** *аз касе* аз аҳволи касе воқиф будан, аҳволи касеро хабар гирифта истодан. 2. бедаъват, даъватнашуда; ◊ **аз дунё (олам) бехабар** фориғ аз воқеаҳои дунё; фориғбол, бепарво, лоубол; **аз худ бехабар** бехуд, мадҳуш.

**БЕХАБАРӢ** بی‌خبری 1. бехабар будан, хабар надоштан, ғофил мондан. 2. *мац.* нодонӣ.

**БЕХАВОТИР** بی‌خواطر хавотир накашида, парешон нашуда; бехавф; ором, осуда, тинҷ.

**БЕХАВФ** بی‌خوف бехатар, эмин аз хавф: **роҳи бехавфу хатар**.

**БЕХАВФӢ** بی‌خوفی бехатарӣ, эминӣ.

**БЕХАЁЛ** بی‌خیال *ниг.* **бехаёлона**.

**БЕХАЁЛОНА** بی‌خیالانه беихтиёр, фикру хаёл накарда: **бехаёлона коре кардан**.

**БЕХАЗОН** بی‌خزان ҳамеша шукуфон, ҳамешасабз: **баҳори бехазон, боғи бехазон, гулшани бехазон**; ◊ **ҷавонии бехазон** ҷавонии ҷовид, ҷавонии абадӣ.

**БЕХАЙР** بی‌خیر он ки хайру эҳсон надорад, хасис; **бехайру маъзур** *гуфт.* хайрухуш накарда, бидуни худоҳофизӣ, видоъ накарда.

**БЕХАЛАЛ** بی‌خلل беозор, беташвиш; бароҳат, бемалол; **ҷои бехалал** *мац.* ҷои хилват, хилватгоҳ.

**БЕХАРҶ** بی‌خرج *ниг.* **бесарфа**.

**БЕХАРҶӢ** بی‌خرجی он ки барои рӯзгузаронӣ пул надорад, бепулӣ.

**БЕХАТ** بی‌خط 1. хатнадошта, халқҳое, ки забони онҳо хату алифбо надорад. 2. он ки навишта наметавонад; бесавод; **бехату савод** он ки навишта ва хонда наметавонад.

**БЕХАТАР** بی‌خطر ғайрихатарнок, эмин аз хавфу хатар, бехавф: **роҳи бехатар, бехатар будан, бехатар кардан, бехатар мондан, бехатар шудан**; **сафар бехатар (бошад, шавад)! роҳи сафеду бехатар**! (*ба шахси сафаррав ҳамчун хоҳишу орзу гуфта мешавад*).

**БЕХАТАРӢ** بی‌خطری бехатар будан, эмин будан аз хатар, таҳдид накардани хавфу хатар, бехавфӣ, амният: **идораи бехатарӣ**, **кумитаи бехатарӣ**; **бехатарии давлатӣ** амну амонии кишвар; **техникаи бехатарӣ** маҷмӯи қоидаҳо ва чорабиниҳо барои эминӣ аз хавфу хатар; **қоидаи бехатарии ҳаракат** маҷмӯи тарзу усули ҳаракати нақлиёт ва роҳгардии пиёдаравҳо.

**БЕХАТӢ** بی‌خطی 1. хату алифбо надоштан. 2. бехат будан, хат навишта натавонистан; бесаводӣ.

**БЕХАТО** بی‌خطا хатонадошта, бесаҳв, беғалат; бидуни хато, хато нахӯрда: **ҳисоби бехато**, **бехато навиштан**, **бехато хондан**; **бехато задан** рост ба ҳадаф задан.

**БЕХАТУСАВОДӢ** بی‌خطوسوادی хату савод надоштан, хондаву навишта натавонистан, бесавод будан.

**БЕХГӮШӢ** بیخگوشی :**бехгӯшӣ ҳарф задан** гӯшакӣ гап задан, пичир-пичир кардан.

**БЕХЕШ** بی‌خویش 1. *ниг.* **бехешованд**. 2. *ниг.* **бехештан**.

**БЕХЕШОВАНД** بی‌خویشاوند он ки хешу табор надорад.

**БЕХЕШТАН** بی‌خویشتن *кит.* бехуд, азҳолрафта.

**БЕХЕШУТАБОР** بی‌خویش‌وتبار *ниг.* **бехешованд**.

**БЕХИРАД** بی‌خرد беақл, нодон, аҳмақ.

**БЕХИРАДӢ** بی‌خردی бехирад будан, беақлӣ, нодонӣ; аҳмақӣ.

**БЕХИРОҶ** بی‌خراج аз хироҷу андоз озод, хироҷу андоз надода.

**БЕХӢ** بیخی *лаҳҷ.* сабзӣ, зардак.

**БЕХКАН** بیخکن аз бех кананда.

**БЕХКАНДА** بیخکنده решаканшуда; **бехканда шудан** *маҷ.* тамоман барҳам хӯрдан.

**БЕХМЕВА** بیخمیوه *бот.* сабзавоте, ки ҳосили он дар реша аст (*аз қабили* сабзӣ, картошка, лаблабу).

**БЕХОБ** بی‌خواب он ки хобаш намеояд; бедорхоб: **чашми бехоб**.

**БЕХОБӢ** بی‌خوابی бехоб будан, дар вақташ набурдани хоб, хоб нарафтан, бедории давомдор (ба иллате): **дарди бехобӣ**.

**БЕХОНА** بی‌خانه он ки хонаву сарпаноҳ надорад, бемаскан: **бехонаю ҷой**, **бехонаю бенаво**.

**БЕХОНАВОДА** بی خانواده *ниг.* **беоила**.

**БЕХОНАДОН** بی خاندان он ки оила надорад, беоила; бе зану фарзанд ва хонаю ҷой.

**БЕХОНУМОН** بی‌خان‌ومان//بی‌خانمان он ки ягон сарпаноҳ надорад, овора, бехонаю ҷой: **бехонумон кардан**, **бехонумон шудан**.

**БЕХОНУМОНӢ** بی‌خانمانی//بی‌خان‌ومانی бехонумон будан, надоштани сарпаноҳ, бехонаю ҷой будан.

**БЕХОР** بی‌خار растание, ки хор надорад: **гули бехор**.

**БЕХОСИЯТ** بی‌خاصیت *маҷ.* бепою қадам, шум, наҳс.

**БЕХОСТ** بی‌خواست 1. *ниг.* **нохост**. 2. *лаҳҷ.* хотирҷамъона, бепарвоёна.

**БЕХОСТА** بی‌خواسته *кит.* бесарват, бепулу мол.

**БЕХОТИРА** بی‌خاطره беёд, ёднадошта, хотираш заифбуда.

**БЕХПИЁЗ** بیخپیاز ҳосили решаи пиёз.

**БЕХТА** بیخته *сифати феълии замони гузашта аз* **бехтан**; бехташуда: **орди бехта**.

**БЕХТАН** بیختن 1. аз ғалбер (парвезан) ва элак гузаронида тоза кардан, элак кардан: **орд бехтан**, **гандум бехтан**. 2. афшондан, пошидан.

**БЕХУД** بیخود 1. он ки ихтиёри идора кардани худро аз даст додааст, аз худ бехабар, ниҳоят парешон ва ошуфта. 2. беҳуш, мадҳуш, беҳол; **бехуд шудан** а) беҳуш шудан, аз ҳуш рафтан, аз ҳол рафтан; парешонҳол ва ошуфта шудан; б) *маҷ.* аз худ рафтан, мағрур шудан.

**БЕХУДӢ** بیخودی 1. аз худ бехабарӣ; шӯридагӣ, изтироб. 2. беҳушӣ, мадҳушӣ; беҳоливу бемадорӣ.

**БЕХУДО** بی‌خدا худоношинос, бедин, мул–ҳид.

**БЕХУДОВАНД** بی‌خداوند *кит.* бесоҳиб, бемолик.

**БЕХУДОНА** بی‌خودانه дар ҳолати беҳушӣ, беҳушона; беихтиёрона, бидуни ирода.

**БЕХУН** بی‌خون 1. хуннадошта; камхун; **лабҳои бехун** лабҳои рангпарида. 2. *гуфт.* бераҳм, нотарс.

**БЕХУНӢ** بی‌خونی бехун будан, хун надоштан; камхунӣ.

**БЕХӮРОК** بی‌خوراک он ки аз хӯрок таъмин нест; **бехӯрок мондан** хӯрду хӯрок надоштан, аз хӯрок таъмин набудан.

**БЕХӮРОКӢ** بی‌خوراکی бехӯрок будан, бехӯрок мондан.

**БЕХҶАСТ** بیخجست нардҳое, ки аз решаи дарахт сабзидаанд; **ниҳоли бехҷаст** дарахти аз кунда ё решае сабзида.

**БЕҲ** I به 1. хуб, нағз, некӯ, писандида. 2. сиҳат, тандуруст; **беҳ шудан** а) хуб шудан, нек шудан; б) шифо ёфтан, сиҳат ёфтан, саломат шудан. 3. *ниг.* **беҳтар**.

**БЕҲ** II به *кит., ниг.* **биҳӣ**.

**БЕҲАВАС** بی‌هوس шавқу ҳаваснадошта, он ки нисбат ба чизе шавқу ҳавас надорад; *муқоб.* **ҳавасманд**.

**БЕҲАВАСӢ** بی‌هوسی беҳавас будан, шавқу рағбат надоштан.

**БЕҲАВО** I بی‌هوا ҳавонадошта, холӣ аз ҳаво: **фазои беҳаво**.

**БЕҲАВО** II بی‌هوا *гуфт.* равишу тарзи кор надошта; он ки низоми хуби кор надорад.

**БЕҲАВСАЛА** بی حوصله он ки ба иҷрои коре хоҳиш надорад, фориғбол; дилхунукшуда аз коре: **беҳавсала шудан**.

**БЕҲАВСАЛАГӢ** بی حوصلگی ҳавсала ва майлу рағбат надоштан ба ягон кор; **бо беҳавсалагӣ** дилу бедилон, бо дили нохоҳам; хунсардона.

**БЕҲАД(Д)** بی‌حد 1. беохир, беинтиҳо, бепоён, беканор: **беҳадду канор, беҳадду бепоён**. 2. **беҳадду ҳисоб** беҳисоб, бешумор, зиёд, бисёр: **ғайрати беҳад**. 3. хеле; аз ҳад берун, беандоза: **роҳи беҳад вайрон, ҳавои беҳад дилнишин, беҳад меҳрубон будан, беҳад миннатдор будан, беҳад хурсанд шудан**.

**БЕҲАДАФ** بی‌هدف бемақсад, бе фикру барномаи муайян.

**БЕҲАЁ** بی‌حیا бешарм, берӯй, густох, беадаб.

**БЕҲАЁГӢ** بی‌حیاگی бешармӣ, берӯӣ; густохӣ, беобрӯӣ: **беҳаёгӣ кардан**.

**БЕҲАЁӢ** بی‌حیایی *ниг.* **беҳаёгӣ**.

**БЕҲАЁОНА** بی‌حیایانه бешармона, беибоёна; густохона.

**БЕҲАЙСИЯТ** بی‌حیثیت беқадр, беэътибор, беобрӯӣ.

**БЕҲАЙСИЯТӢ** بی‌حیثیتی беқадрию беэътиборӣ, беобрӯӣ.

**БЕҲАЛОВАТ** بی‌حلاوت он чи лаззату ширинӣ надорад, ногувор, ғайриҳаловатбахш.

**БЕҲАЛОВАТӢ** بی‌حلاوتی беҳаловат будан, ҳаловатбахш набудан; ногуворӣ.

**БЕҲАМИЯТ** بی‌حمیت он ки ору номус надорад; бешараф, нокас.

**БЕҲАМИЯТӢ** بی‌حمیتی беорӣ, беномусӣ; бешарафӣ, нокасӣ.

**БЕҲАМТО** بی‌همتا беназир, бемислу монанд; ягона: **ҳусни беҳамто**.

**БЕҲАНҶОР** بی‌هنجار *кит.* ноҳанҷор, беусул, бероҳу равиши муайян.

**БЕҲАНҶОРӢ** بی‌هنجاری бероҳӣ, бетариқӣ.

**БЕҲАРАКАТ** بی‌حرکت ноҷунбон, ором, сокит; **беҳаракат хобидан** а) ором хобидан; ноҷунбида хобидан; б) *маҷ.* бекор истодан, дар ҳолати ноистифода истодан.

**БЕҲАРАКАТӢ** بی‌حرکتی 1. ноҷунбонӣ; оромӣ. 2. саъю кӯшиш накардан, бефаъолиятӣ.

**БЕҲАРОС** بی‌هراس нотарсона, бебокона, бетарсу бим.

**БЕҲАФТОД** به‌افتاد *кит.* салоҳ ва беҳбудӣ, хушҳолӣ.

**БЕҲАЯҶОН** بی‌هیجان бидуни ҳаяҷон, оромона, хотирҷамъона.

**БЕҲ-БЕҲ** به‌به *калимаи тақлиди овози* барои ба назди худ хондани хару асп.

**БЕҲБУД** بهبود 1. *ниг.* **беҳбудӣ**. 2. тандурустӣ, саломатӣ.

**БЕҲБУДӢ** بهبودی 1. хубӣ, некӣ; беҳ шудан, нек шудан: **беҳбудии аҳволи халқ**, **беҳбудии кор**. 2. сиҳатёбӣ, шифоёбӣ; **беҳбудӣ ёфтан** а) рӯ ба беҳбудӣ овардан, беҳ (хуб) шудан (-и корҳо); б) сиҳат шудан, шифо ёфтан.

**БЕҲГУЗИН** به‌گزین *кит.* 1. беҳгузинанда, хуб ва некро интихобкунанда. 2. некикунанда; накӯкор.

**БЕҲДОШТ** بهداشت *нав*. соҳаи илми тиб, ки ҳифз ва бехатарии тандурустии одамро дар алоқамандӣ бо муҳити беруна омӯхта, барои пешгирӣ аз касалиҳо ва нигоҳдории тандурустӣ чораҳо меандешад, гигиена: **беҳдошти мактабиён**, **беҳдошти меҳнат**, **беҳдошти шахсӣ**.

**БЕҲДОШТӢ** بهداشتی *мансуб ба* **беҳдошт**: **назорати беҳдоштӣ**.

**БЕҲЗИСТӢ** بهزیستی хушзиндагонӣ, осударӯзгорӣ; осудаҳолӣ.

**БЕҲЗОДӢ** بهزادی *мансуб ба* Камолиддини Беҳзод – рассоми асримиёнагии тоҷику форс: **қалами тасвири беҳзодӣ**.

**БЕҲИКМАТ** بی‌حکمت аз ҳикмат дур; бемазмун.

**БЕҲИЛА** بی‌حیله бемакру бефиреб: **беҳилаву найранг**.

**БЕҲИММАТ** بی‌همّت 1. беғайрат ва беҷасорат дар роҳи некӣ; он ки иродаи қавӣ надорад. 2. бесаховат, беҷуд.

**БЕҲИММАТӢ** بی‌همّتی беҳиммат будан; ҳиммату саховат надоштан; пастҳимматӣ, дунҳимматӣ.

**БЕҲИММАТОНА** بی‌همّتانه дар ҳолати беҳимматӣ.

**БЕҲИМОЯТ** بی‌حمایت бепушту паноҳ, ҳимоятнадошта, беҳомӣ.

**БЕҲИН** بهین беҳтарин, хубтарин, нағзтарин.

**БЕҲИС(С)** بی‌حس 1. он ки қобилияти ҳис надорад, беэҳсос: **беҳиссу ҳаракат истодан (хобидан)**. 2. он, ки ба нозукиҳо сарфаҳм намеравад, назокатро фарқ намекунад; кундфаҳм; **беҳис кардан** ба воситаи дору карахт кардан (*ягон узви баданро*).

**БЕҲИСКУНАНДА** بی‌حس‌کننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **беҳис кардан**; *тиб.* карахткунанда ва таскинбахш (*оид ба дору*).

**БЕҲИСОБ** بی‌حساب бешумор, бисёр, зиёд: **ганҷи беҳисоб**, **боигарии беҳисоб**.

**БЕҲИСОБӢ** بی‌حسابی бешуморӣ, бисёрӣ.

**БЕҲИССӢ** بی‌حسّی 1. беҳис будан; эҳсос накардан; беҳушӣ; карахтӣ, беҳаракатӣ. 2. дарк накардани нозукиҳо; кундфаҳмӣ.

**БЕҲИФОЗ** بی‌حفاظ *кит.* аз роҳи ҳавову ҳавас худдорӣ накунанда, беор, бебок.

**БЕҲИҶОБ** بی‌حجاب бепарда, бечодир ва чашмбанд; рӯйкушода: **духтари беҳиҷоб**; **беҳисобу китоб** ҳисобу китоб накарда, ҳисобро баробар накарда.

**БЕҲӢ** بهی хубӣ, нағзӣ, некӣ; беҳбудӣ.

**БЕҲМАДОН** بهمدان *ниг.* **фалон**.

**БЕҲНОНА** بهنانه *кит.* кулчаи сафед; нони равғанин.

**БЕҲОКИМИЯТӢ** بی‌حاکمیتی адами ҳокимияти давлатӣ ё маҳаллӣ.

**БЕҲОЛ** بی‌حال беқувват, бемадор, хастаҳол, монда, шалпар: **беҳол кардан**, **беҳол шудан**; **беҳол афтодан** аз қувват монда афтодан; беҳуш афтодан.

**БЕҲОЛӢ** بیحالی беҳол будан, беқувватӣ, бемадорӣ, сустӣ; хастагӣ.

**БЕҲОЛКУНАНДА** بی‌حال‌کننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **беҳол кардан**; мондакунанда, хастакунанда.

**БЕҲОЛОНА** بی‌حالانه дар ҳолати заъф ва нотавонӣ, базӯр, бохастагӣ.

**БЕҲОМӢ** بی‌حامی бепушту паноҳ, бемададгор, беҳимоятгар, бетакягоҳ.

**БЕҲОСИЛ** بی‌حاصل 1. ҳосилнадиҳанда, бесамар, бебар, бемева: **дарахти беҳосил, замини беҳосил**. 2. бенатиҷа, бефоида, беҳуда: **мунозираи беҳосил**, **давидани беҳосил**.

**БЕҲОСИЛӢ** بی‌حاصلی 1. беҳосил будан, бесамарӣ. 2. бенатиҷагӣ, бефоидагӣ.

**БЕҲРӮЗ** بهروز он ки зиндагиаш хуш мегузарад, некрӯз, хушбахт, саодатманд.

**БЕҲРӮЗӢ** بهروزی некрӯзӣ, хушбахтӣ, саодатмандӣ.

**БЕҲТАР** بهتر 1. *сифати дараҷаи қиёсӣ аз* **беҳ**; хубтар, нағзтар. 2. авлотар, афзалтар; **ҷаве мушк беҳтар, ки як тӯда гил** (*зарб.*); *чизеро аз чизе* **беҳтар донистан (шуморидан)** чизеро афзал шумурдан; **беҳтар аст**, **ки** авлотар аст, ки…; **беҳтар шудан** рӯ ба беҳбудӣ овардан; як дараҷа шифо ёфтан, сиҳат шудан.

**БЕҲУВИЯТ** بی‌هویت худбохта, аз худ бегона, он ки дорои рафтор, кирдор, тафаккур ва шахсияти мустақил набуда, ба дигарон тақлид ё пайравӣ мекунад.

**БЕҲУДА** بیهوده 1. бефоида, барабас: **зӯри беҳуда, кори беҳуда**, **беҳуда сарф кардан**, **беҳуда гузаштани вақт**; **зӯри беҳуда миён мешиканад** (*зарб.*); **зӯри беҳуда задан** кӯшиши бефоида кардан, барабас талош кардан. 2. ноҳақ; бесабаб: **беҳуда ранҷондан, беҳуда азоб додан**. 3. бемавқеъ; нодаркор: **нози беҳуда**, **қурбонии беҳуда**, **беҳуда хавотир шудан**, **беҳуда ҷон коҳондан**; **гапи беҳуда** сухани бемаънӣ, ҳарфи пуч; **беҳудаю беҳуда** даркору нодар-

кор, лозиму нолозим; **беҳуда нагуфтаанд (намегӯянд), ки** … бедарак нагуфтаанд (намегӯянд), ки…; **беҳуда рафтан** зоеъ шудан, натиҷаи матлуб надодан (-и ғайрат, меҳнат, кофтуков *ва г.*).

**БЕҲУДАГАРД** بيهوده‌گرد оворагард, сар–саригард.

**БЕҲУДАГАРДӢ** بيهوده‌گردی оворагардӣ, сар-саригардӣ.

**БЕҲУДАГӢ** بيهودگی бефоида будан, беҳуда будан.

**БЕҲУДАГӮ(Й)** بيهوده‌گو(ی) он ки суханони пучу бемаънӣ ва бемаврид мегӯяд, ёвагӯ, сафсатагӯ.

**БЕҲУДАГӮӢ** بيهوده‌گوئی ёвагӯӣ, сафсатагӯӣ, бемаънигӯӣ.

**БЕҲУДУД** بی‌حدود беҳад, беканор, фарох, васеъ; бидуни сарҳад.

**БЕҲУЗУР** بی‌حضور беҳаловат; нороҳат, безобита; **беҳузур кардан** *касеро* а) нороҳат кардан касеро; б) *маҷ.* дилбазану безор кардан касеро; **беҳузур шудани дил** беҷо шудани дил, худро ногувор ҳис кардан.

**БЕҲУЗУРӢ** بی‌حضوری ҳисси нороҳатӣ, безобитагӣ; нохушии мизоҷ.

**БЕҲУҚУҚ** بی‌حقوق аз ҳуқуқ маҳрум, ҳуқуқнадошта: **беҳуқуқ будан**.

**БЕҲУҚУҚӢ** بی‌حقوقی беҳуқуқ будан, маҳ–рум будан аз ҳуқуқ, ҳуқуқ надоштан.

**БЕҲУНАР** بی‌هنر 1. он ки касбу ҳунареро аз худ накардааст, пешаеро ёд нагирифтааст. 2. беистеъдод, беқобилият; бемаҳорат; ноӯҳ–дабаро.

**БЕҲУНАРӢ** بی‌هنری 1. беҳунар будан, соҳиби пешаю ҳирфае набудан. 2. беистеъдодӣ, беқобилиятӣ, белаёқатӣ; ноӯҳдабароӣ.

**БЕҲУНАРОНА** بی‌هنرانه беистеъдодона, белаёқатона; ноӯҳдабароёна.

**БЕҲУРМАТ** بی‌حرمت беиззат, беэҳтиром, беобрӯ; беқадру беэътибор; **беҳурмат кардан** обрӯи касеро резондан.

**БЕҲУРМАТӢ** بی‌حرمتی беэҳтиромӣ, беодобӣ, густохӣ (*дар ҳаққи касе ё чизе*).

**БЕҲУСН** بی‌حسن нозебо, безеб: **беҳусну ҷамол**.

**БЕҲУШ** بی‌هوش 1. азҳушрафта, мадҳуш, беҳис, бехуд: **беҳуш афтодан, беҳуш хобидан, беҳуш шудан**. 2. *гуфт.* парешонхотир, фаромӯшхотир.

**БЕҲУШӢ** بی‌هوشی 1. ҳолати аз ҳуш рафтан, бехудӣ, беҳиссӣ. 2. *гуфт.* парешонхотирӣ, фаромӯшхотирӣ.

**БЕҲУШОНА** بی‌هوشانه дар ҳолати беҳушӣ, бехудона; беихтиёрона; **беҳушона гап задан, беҳушона кардан** (*кореро*).

**БЕЧАШМ** بی‌چشم он ки ва ё он чи чашм надорад; нобино, кӯр, аъмо.

**БЕЧАШМӢ** بی‌چشمی нобиноӣ, кӯрӣ, кӯр будан, нобино будан.

**БЕЧАШМУРӮ** بی‌چشم‌ورو беҳаё, густох.

**БЕЧАШМУРӮӢ** بی‌چشم‌ورويی *маҷ.* густохӣ, беҳаёӣ.

**БЕЧИЗ** بی‌چیز 1. он ки молу чиз надорад, нодор: **бечизу чора**. 2. *гуфт.* беасос, бесабаб, беҳуда: **бечиз намегӯянд, ки**…, **бечиз нест**, **ки**…

**БЕЧИЗӢ** بی‌چیزی бечиз будан, нодорӣ; камбағалӣ.

**БЕЧОРА** بيچاره 1. он ки барои беҳбудии кори худ чораю илоҷ надорад, дармонда; оҷиз. 2. камбағал, бенаво, фақир; бепушту паноҳ: **деҳқони бечора**, **косиби бечора**, **бекасу бечора**, **бечораю бенаво**, **беваву бечора**. 3. бадбахт, бетолеъ, шӯрбахт (*бештар ҳангоми ғамхорӣ ва ё изҳори таассуф ба ҳоли касе мегӯянд*): **модари бечора**, **зани бечора**, **ошиқи бечора**; **бечора шудан** а) ноилоҷ (ночор) шудан, танг шудан (-и ҳоли касе); б) оҷизу дармонда шудан; камбағалу бенаво шудан; в) бадбахт (берӯзӣ) шудан.

**БЕЧОРАВОР** بيچاره‌وار мисли бечора, монанди бечора; камбағалона, фақирона.

**БЕЧОРАГӢ** بيچارگی 1. ночорӣ, ноилоҷӣ. 2. камбағалӣ, тангдастӣ, бенавоӣ, фақр. 3. *гуфт.* касбу кори каммузду фақирона; машғулият ва зиндагии хоксорона; **бечорагӣ кардан** бо кори каммузд машғул будан; бо кори каммузд рӯз гузаронидан.

**БЕЧОРАПАРВАР** بيچاره‌پرور он ки ба дар-

мондагону мӯҳтоҷон лутфу эҳсон мекунад, дасти ёрӣ дароз карданро дӯст медорад; *муқ.* **камбағалпарвар**.

**БЕЧОРАҲОЛ** بیچاره‌حال 1. камбағал, тангдаст. 2. фақирона, камбағалона.

**БЕЧУН** بیچون 1. бемонанд, бемисл, беназир. 2. *д.* яке аз сифатҳои Худо; **бечуну чаро** бегуфтугӯ, бе шарту шароит; ҳатман, албатта: **бечуну чаро иҷро кардан**, **бечуну чаро розӣ шудан**.

**БЕЧУНӢ** بیچونی беҳамтоӣ, бемонандӣ, беназирӣ.

**БЕЧУНУЧАРО** بی‌چون‌وچرا ҳатмӣ, бешак, он чиро, ки дар борааш шак намекунанд.

**БЕҶАВОБ** بی‌جواب ҷавоб нагардонда, посух нагуфта; **беҷавоб мондан** а) ҷавоб нагардондан (*ба савол, нома, мактуб ва г.*); номаи ҷавобӣ нанавиштан; б) иҷро нашудан.

**БЕҶАВҲАР** بی‌جوهر беасл, белаёқат, бемағз; нотавон.

**БЕҶАВҲАРӢ** بی‌جوهری белаёқатӣ, бемағзӣ; нотавонӣ, беаслӣ.

**БЕҶАЗО** بی‌جزا ҷазо надида, бидуни подош ба амали бад: **беҷазо мондан**, **беҷазо гузоштан**.

**БЕҶАМОЛ** بی‌جمال нозебо, зишт, беҳусн.

**БЕҶАНҶОЛ** بی‌جنجال ҷанҷол накарда, бидуни низову кашмакаш; оромона; ◊ **сари беҷанҷоли худро ба ҷанҷол гузоштан** кореро, ки кардан ё ба он ҳамроҳ шудан нашояд, карда, худро ба ташвиш монондан.

**БЕҶАРАНГ** بی‌جرنگ :**ҳамсадоҳои беҷаранг** *збш.* ҳамсадоҳое, ки бе иштироки садо ба вуҷуд меоянд (*аз қабили* к,п,с,т…).

**БЕҶИГАР** بی‌جگر тарсончак, буздил, тарсу, беҷуръат.

**БЕҶИЛО** بی‌جلا ҷилонадошта; сайқалнаёфта.

**БЕҶИРМ** بی‌جرم *гуфт.* он чи нақсе надорад, беиллат, беайб, ҳеҷ доғу лаккае надошта: **зардолуи беҷирм**, **чеҳраи беҷирм**.

**БЕҶИҲАТ** بی‌جهت бесабаб, беҳуда, беасос.

**БЕҶИҲОЗ** بی‌جهاز 1. бисоту афзорнадошта, беасбобу анҷом (*оид ба хона*). 2. бебисот, ҷиҳознадошта (*оид ба духтар*).

**БЕҶО** بیجا 1. он ки барои истиқомат ҷой (сарпаноҳ) надорад, бехона, беманзил. 2. бемаврид, бемавқеъ: **хандаи беҷо**. 3. беҳуда, барабас; бесабаб: **беҷо набудани гапи** *касе*, **беҷо набудани шубҳа ё гумони** *касе*; *чизеро* **аз ҷояш беҷо кардан** чизеро аз ҷое ба ҷои дигар бурдан, ҷои чизеро тағйир додан, аз ҷояш ҷунбондан; ◊ **беҷо қадам мондан** кори нодуруст кардан, бемулоҳиза кор кардан; рафтори ношоиста кардан, аз роҳи дуруст баромадан; **авзои** *касе* **беҷо шудан** тағйир ёфтани намуди зоҳирии касе; тағйир ёфтани ҳоли касе; **дили** *касе* **беҷо шудан** *ниг.* **беҳузур (дили** *касе* **беҳузур шудан)**; **дили** *касеро* **беҷо кардан** дили касеро вайрон кардан, дили касеро беҳузур кардан; **чашми** *касе* **беҷо будан** аз ҳоли табиӣ баромадани нигоҳи касе; аз ҳаракат ва рафтори касе зоҳир гаштани қасди бади он; **беҷо не** *гуфт.* бад нест: **одами беҷо не**; **хаёлаш беҷо** *гуфт.* хаёлаш парешон, мушаввашхотир.

**БЕҶОГАРД** بیجاگرد гандагард, бетартиб, айёш.

**БЕҶОГАРДӢ** بیجاگردی гандагардӣ, айёшӣ.

**БЕҶОДА** I بیجاده *маъд.* як навъ санги сурх ё зардранги ёқутмонанд, ки хосияти қаҳрабоӣ дорад.

**БЕҶОДА** II بیجاده бероҳ, роҳ надошта.

**БЕҶОДАГӢ** بیجادگی бероҳӣ, роҳ надоштан.

**БЕҶОДАГУН** بیجاده‌گون *кит.* сурхранг, сурх, лаби сурхранг.

**БЕҶОДАЛАБ** بیجاده‌لب сурхлаб, лаби сурх.

**БЕҶОДАРАНГ** بیجاده‌رنگ *ниг.* **беҷодагун**.

**БЕҶОЙ** بیجای бехонаву дар, бесарпаноҳ.

**БЕҶОЙГОҲ** بیجایگاه *ниг.* **беҷой**.

**БЕҶОН** بیجان 1. мурда, ғайризинда; кушта: **ҷасади беҷон; беҷон кардан (намудан)** куштан, қатл кардан. 2. *маҷ.* бемадор, беҳол, камқувват; *муқ.* **нимҷон;** ◊ **биёбони беҷон** биёбони бегиёҳу бедарахти хомӯш ва беодам; **моли беҷон** чизу чораи рӯзгор (ғайри ҳайвонот); *муқоб.* **моли ҷондор**.

**БЕҶОНӢ** بیجانی 1. беҷон будан, рӯҳ надоштан, мурдагӣ. 2. *маҷ.* беҳолӣ, бемадорӣ, беқувватӣ.

**БЕҶОХАРҶӢ** بیجاخرجی харҷи беҳуда кардан, харҷи бемавқеъ; исрофкорӣ.

**БЕҶУРМ** بی‌جرم бегуноҳ, надоштани гуноҳ.

**БЕҶУРЪАТ** بی‌جرئت он ки ҷуръат надорад, буздил, тарсончак.

**БЕҶУРЪАТӢ** بی‌جرئتی беқатъиятӣ; буздилӣ, тарсончакӣ: **беҷуръатӣ кардан**.

**БЕҶУРЪАТОНА** بی‌جرئتانه ҷуръат накарда; дудила шуда, ба тарзи ғайриқатъӣ; буздилона.

**БЕШ** بیش бисёр, зиёд, афзун: **аз ҳама беш** зиёдтар аз дигарон: **аз ҳама беш пахта чидан; аз андоза (ҳад) беш** беандоза; бениҳоят зиёд; **беш аз беш** торафт бештар, рӯз аз рӯз афзун; **беш аз пеш** аз пештара зиёдтар; назар ба пештара бештар; **беш аз ҳисоб** беҳисоб, бешумор; бениҳоят зиёд; **каму беш** *ниг.* **кам** (**каму беш**).

**БЕШ//БИШ** بیش гиёҳест, ки решаи он заҳри қотил аст, ҳалоҳил.

**БЕША** بیشه дарахтзори табиӣ ва худрӯ, ҷангал; майдони сердарахт; **беша бе шеру дарё бе моҳӣ намешавад** (*зарб.*).

**БЕШАБОҒ** بیشه‌باغ боғи сердарахти ғулӣ.

**БЕШАБОН** بیشه‌بان он ки бешаро посбонӣ мекунад, посбони беша, ҷангалбон.

**БЕШАБОНӢ** بیشه‌بانی касбу кори бешабон; посбонии беша, ҷангалбонӣ.

**БЕШАВҚ** بی‌شوق *ниг.* **беҳавас**.

**БЕШАВҲАР** بی‌شوهر зане, ки шавҳар надорад, бешӯ, бевазан.

**БЕШАВҲАРӢ** بی‌شوهری бешавҳар будан, бевазанӣ.

**БЕШАГӢ** بیشگی *мансуб ба* **беша**; дар беша рӯида, ҷангалӣ: **гулҳои бешагӣ**.

**БЕШАДАШТ** بیشه دشت *ҷугр.* минтақаи даште, ки ҷо-ҷо бешаҳои хурд дорад, ҷангалдашт.

**БЕШАДОР** بیشه‌دار бешадошта, ҷангалдор; сербеша: **минтақаҳои бешадор**.

**БЕШАДОРӢ** بیشه‌داری *ниг.* **ҷангалпарварӣ**.

**БЕШАДОШТА** بیشه‌داشته *ниг.* **бешадор**.

**БЕШАЗОР** بیشه‌زار 1. *ниг.* **беша**. 2. ҷое, ки бешаҳои зиёд воқеъ аст.

**БЕШАК(К)** بی‌شک *ниг.* **бешубҳа**: **бешак(к)у шубҳа**.

**БЕШАКЛ** بی‌شکل шакли муайян надошта.

**БЕШАКЛӢ** بی‌شکلی бешакл будан, надоштани шакли муайян.

**БЕШАМОЛ** بی‌شمال шамолнадошта, боднавазанда, бебод: **рӯзҳои бешамол**.

**БЕШАМОЛӢ** بی‌شمالی бешамол будан, навазидани бод, бебодӣ.

**БЕШАРАФ** بی‌شرف бевиҷдон, беору номус, бешарму ҳаё; беобрӯ, беиззат.

**БЕШАРАФӢ** بی‌شرفی бевиҷдонӣ, беномусӣ; беобрӯӣ, расвоӣ: **бешарафӣ кардан**.

**БЕШАРАФОНА** بی‌شرفانه бо бевиҷдонӣ, беномусона; беобрӯёна.

**БЕШАРИК** بی‌شریک ҳамроҳнадошта, беҳамкор, беанбоз, танҳо.

**БЕШАРМ** بی‌شرم он ки шарму ҳаё надорад, беҳаё, беору номус; берӯ, густох.

**БЕШАРМӢ** بی‌شرمی беҳаёӣ, беномусӣ; берӯӣ, густохӣ: **бешармӣ кардан**.

**БЕШАРМОНА** بی‌شرمانه 1. беорона, беномусона, берӯёна, бевиҷдонона: **даъвои бешармона**, **дурӯғи бешармона**. 2. бидуни шарм, ору номус накарда: **бешармона дурӯғ гуфтан**.

**БЕШАРОФАТ** بی‌شرافت *ниг.* **бешараф**.

**БЕШАРОФАТӢ** بی‌شرافتی *ниг.* **бешарафӣ**.

**БЕШАФҚАТ** بی‌شفقت бераҳм, дилсахт, сангдил.

**БЕШАФҚАТӢ** بی‌شفقتی бераҳмӣ, сангдилӣ, дилсахтӣ.

**БЕШАХС** بی‌شخص *грам.* 1. бемубтадо, номаълуммубтадо; **ҷумлаи бешахс** ҷумлаи яктаркибае, ки танҳо аз як сараъзо – хабар иборат буда, шахсро ифода намекунад: **бояд кард**, **мебоист кард**. 2. феъле, ки дар шахси сеюми танҳо амалу ҳолати худ аз худ воқеъшавандаро мефаҳмонад: **шаб шуд**, **торик шуд**.

**БЕШАҲРӢ** بی‌شهری аз шаҳру диёри худ ҷудо ва дур будан; дурӣ аз ватан, ғарибӣ.

**БЕШИКАСТ** بی‌شکست шикастнопазир, мустаҳкам, қавӣ.

**БЕШИКВА** بی‌شکوه шикоят накарда, бидуни шикваву гила.

**БЕШИНА** بیشینه бештарин, ҳадди аксар.

**БЕШИР** بی‌شیر ширнадиҳанда, ширдиҳиро қатъкарда: **гови бешир**: **гови бешир овози баланд дорад** (*зарб.*).

**БЕШИТОБ** بی‌شتاب бидуни шитоб, саросема нашуда, оромона.

**БЕШӢ** بیشی 1. афзунӣ, зиёдат, афзоиш. 2. *маҷ.* зиёдаталабӣ, истизодат.

**БЕШОГИРД** بی‌شاگرد касе, ки шогирд надорад: **устои бешогирд**.

**БЕШОХ** بی‌شاخ 1. он чи шох надорад (*хоҳ гов, буз, оҳу ва г. инҳо ва хоҳ ниҳолу дарахте, ки шоха набаровардааст ё шохааш шикастааст*): **гови бешох, дарахти бешоху барг**. 2. *гуфт.*, *маҷ.* бетарбия, густох.

**БЕШОХА** بی‌شاخه дарахти шохнабароварда ё шохаву навдааш шикаста.

**БЕШТАР** بیشتر 1. *сифати дараҷаи қиёсӣ аз* **беш**; зиёдтар, бисёртар, афзунтар: **бештар аз**…, **бештар аз ҳама**. 2. аксари вақт, аксаран; **бештари**… аксари…, қисми зиёди…, қисми асосии…, ағлаби…

**БЕШТАРИН** بیشترین *сифати дараҷаи олӣ аз* **бештар**; аксар, ағлаб, дорои миқдор ва кайфияти болотарин.

**БЕШУБҲА** بی‌شبهه бегумон, бешак, албатта; бегуфтугӯ, бечуну чаро.

**БЕШУМАР** بی‌شمر *ниг.* **бешумор**.

**БЕШУМОР** بی‌شمار беҳисоб, беадад, аз ҳад афзун, бисёр зиёд: **даромади бешумор**, **сарвати бешумор**, **ранҷи бешумор**.

**БЕШУМУР** بی‌شمر *ниг.* **бешумор**.

**БЕШУУР** بی‌شعور 1. он ки шуур надорад, бефаҳм, беақлу фаросат. 2. *ниг.* **бешуурона**.

**БЕШУУРӢ** بی‌شعوری шуур надоштан, бефаҳмӣ, беақлию бефаросатӣ.

**БЕШУУРОНА** بی‌شعورانه беҳушона, худ ба худ; беидрок, беихтиёр.

**БЕШӮ(Й)** بی‌شو(ی) *ниг.* **бешавҳар**.

**БЕШӮӢ** بی‌شویی *ниг.* **бешавҳарӣ**.

**БЕШӮХӢ** بی‌شوخی бидуни ҳазлу шӯхӣ, ба таври ҷиддӣ.

**БЕЭҲТИЁТ** بی‌احتیاط 1. он ки дар иҷрои корҳо эҳтиётро риоя намекунад ва насанҷида суханеро мегӯяд, ё килеро мекунад, ноэҳтиёткор. 2. *ниг.* **беэҳтиётона**.

**БЕЭҲТИЁТӢ** بی‌احتیاطی беэҳтиёт будан, ноэҳтиёткорӣ; ғайри оқибатандешӣ: **беэҳтиётӣ кардан**.

**БЕЭҲТИЁТОНА** بی‌احتیاطانه 1. он чи на аз рӯи эҳтиёт карда ё гуфта шудааст, бемулоҳиза: **сухани беэҳтиётона, ҷавоби беэҳтиётона**. 2. на аз рӯи эҳтиёт, эҳтиёт накарда, бепарвоёна.

**БЕЭҲТИЁҶ** بی‌احتیاج бидуни эҳтиёҷ; ҳоҷатнадошта, бениёз, мӯҳтоҷнабуда.

**БЕЭҲТИЁҶӢ** بی‌احتیاجی беэҳтиёҷ будан, ниёзу эҳтиёҷ надоштан, мӯҳтоҷ набудан.

**БЕЭҲТИРОМ** بی‌احترام он ки ҳурмату эҳтиром надорад, беобрӯ.

**БЕЭҲТИРОМОНА** بی‌احترامانه эҳтиром накарда, ҳурмату иззатро ба ҷо наоварда.

**БЕЭҲТИРОМӢ** بی‌احترامی эҳтиром накардан, беҳурматӣ, беиззатӣ; **беэҳтиромӣ кардан** иззату эҳтироми касеро ба ҷо наовардан, нисбат ба касе беҳурматӣ кардан.

**БЕЭЪТИБОР** بی‌اعتبار 1. он ки эътибор надорад, беқадру қимат, беобрӯ: **беэътибор кардан, беэътибор шудан**. 2. аз эътибор соқит, аҳамияташро гумкарда, бекора, мансух (*дар бораи ҳуҷҷатҳо*): **беэътибор донистан, беэътибор ҳисоб кардан**.

**БЕЭЪТИБОРӢ** بی‌اعتباری 1. эътибор надоштан; беқадрӣ, қадру қимат ва обрӯ надоштан. 2. соқит аз эътибор, эътибор ва аҳамияти худро гум кардан (-и ҳуҷҷат).

**БЕЭЪТИБОРОНА** بی‌اعتبارانه эътибор надода, беаҳамиятона; назарногирона, написандона: **беэътиборона даст афшондан**.

**БЕЭЪТИДОЛ** بی‌اعتدال аз дараҷаи миёна беруншуда, аз ҳарфи эътидол баромада, ғайримӯътадилӣ.

**БЕЭЪТИДОЛӢ** بی‌اعتدالی беэътидол будан, аз дараҷаи миёна берун шудан, ғайримӯътадил.

**БЕЭЪТИҚОД** بی‌اعتقاد 1. он ки ба чизе эътиқод надорад; нобовар, боварнакунанда. 2. бедин, бемазҳаб.

**БЕЭЪТИҚОДӢ** بی‌اعتقادی 1. беэътиқод будан, мӯътақид набудан, бовар надоштан ба чизе. 2. бединӣ, бемазҳабӣ.

**БЕЭЪТИМОД** بی‌اعتماد он ки қобили эътимод нест, ба он бовар кардан мумкин нест, номӯътамад.

**БЕЭЪТИМОДӢ** بی‌اعتمادی қобили эътимод набудан, номӯътамадӣ; нобоварӣ.

**БЕЭЪТИНО** بی‌اعتنا 1. бедиққат, беэътибор, бетаваҷҷӯҳ: **беэътино шудан**. 2. *ниг.* **беэътиноёна**.

**БЕЭЪТИНОЁНА** بی‌اعتنایانه бедиққатона, аҳамият надода; писанд накарда, нописандона: **назари беэътиноёна**, **беэътиноёна гап задан**, **беэътиноёна нигоҳ кардан**; **беэътиноёна гӯш кардан**.

**БЕЭЪТИНОӢ** بی‌اعتنایی эътино накардан, эътибор надодан, таваҷҷӯҳ зоҳир накардан, бетаваҷҷӯҳӣ; нописандӣ: **беэътиноӣ кардан**; **бо беэътиноӣ** беэътиноёна, эътибор надода; нописандона.

**БЕЭЪТИРОЗ** بی‌اعتراض эътироз накарда, норозигӣ баён накарда, муқобилат нишон надода.

**БЕЯРОҚ** بی یراق *ниг.* **бесилоҳ**.

**БЕЯРОҚӢ** بی یراقی *ниг.* **бесилоҳӣ**.

**БИАТЛОН** *лот.* بیَتلان *варз.* навъи бозии зимистона, ки аз лижаронию тирандозӣ иборат аст.

**БИБИКАЙВОНӢ** بیبی‌کیوانی зани одатан кӯҳансоле, ки дар маъракаҳои занон бо нону ошмонӣ машғул мешавад ва сардори маърака дар дастархондорӣ ҳисоб меёбад, ходим, кайвонӣ.

**БИБИКАЛОН** بیبی‌کلان 1. модари бибӣ, модари модаркалон ва бобо. 2. *гуфт.* хонум, кадбону.

**БИБИОТУН** بیبی‌آتون *кҳн.* 1. мактабдори мактаби духтарона. 2. зани аз адабиёти динӣ бохабар, ки дар маъракаҳои занон дар ин бораҳо ваъзгӯӣ мекунад.

**БИБИСЕШАНБЕ** بیبی‌سه‌شنبه маъракаи занони хурофотпараст, ки рӯзҳои сешанбе бо нияту назре барпо мегардад ва дар он отунҳо аз китобҳои динию ғайридинӣ порчаҳо мехонанд.

**БИБИХАЛИФА** بیبی‌خلیفه *кҳн.* мактабдори мактаби духтарона, бибиотун.

**БИБИЧА** بیبیچه 1. *шакли тасгири* **бибӣ**. 2. модар.

**БИБИҶОН** بیبیجان *шакли навозишии* **бибӣ**.

**БИБӢ** بیبی 1. модаркалон, модари падар ё модар. 2. *гуфт.* модар, волида. 3. калимаи муроҷиати эҳтиромона ба занони калонсол. 4. *ҷузъи таркибии исми хоси занона*: Нурбибӣ, Зайнаббибӣ, Бибиоиша... (*муқ.* **бону**, **хонум**).

**БИБЛИОГРАФИЯ** ببلیاگرفیه 1. тасвири илмии чигунагии китобҳо ва тартиб додани феҳристи онҳо, китобиёт, китобнигорӣ. 2. илм дар бораи тарз ва усулҳои тасвири китобҳо ва тартибдиҳии феҳристи адабиёт.

**БИБЛИОГРАФӢ** ببلیاگرفی *мансуб ба* **библиография**: **шӯъбаи библиографӣ**.

**БИГЗОР** بگذار *шакли кӯтоҳшудаи* **бигузор**.

**БИГИЗ** *т.* بگز *гуфт., ниг.* **дирафш** I.

**БИГМОЗ** *т.* بگماز *кит.* 1. шароб, май, бода. 2. *маҷ.* пиёлаи шароб.

**БИГУЗОР** بگذار 1. *феъли фармоиш аз* **(би)гузоштан**. 2. *ҳиссачаи модалӣ-иродавӣ* мон, мон, ки…, ҳамин тавр бояд шавад, ҳамин тавр шуданаш лозим.

**БИДАВ** بدو :**аспи бидав** аспи даванда, аспи тезрафтор.

**БИДАСТ** بدست як ваҷаб, бидист.

**БИДИР-БИДИР** بدربدر :**бидир-бидир кардан** ба касе навбат надода, густохона ва беистиҳола гап задан; сергапӣ кардан.

**БИДИРРОС** بدراس *ниг.* **бидир-бидир**; **бидиррос задан** чолокона гап задан; сергапӣ кардан.

**БИДОАТ** *а.* بدائت *ниг.* **бидоят**.

**БИДОН** I بدان 1. *феъли фармоиш аз* **(би)донистан**. 2. *таър.* «Бидон» - номи яке аз китобҳои таълими забони арабӣ, ки ба забони тоҷикӣ тартиб дода шуда буд ва дар мадрасаҳои қадим ҳамчун китоби дарсии ибтидоӣ истифода мебурданд (*аввали он китоб бо калимаи* ***бидон*** *шурӯъ мешуд*).

**БИДОН** II بدان зарфи нисбатан калони филизӣ (тунукагӣ) барои моеот.

**БИДОЯТ** *а.* بدایت *кит.* ибтидо, оғоз, шурӯъ, бадв.

**БИДРУД** بدرود *ниг.* **падруд**.

**БИДУНИ** بدون *пешоянд* бе, ғайр аз, аз ғайри…, ғайри…: **бидуни ин**, **бидуни хато**, **бидуни шубҳа**, **бидуни ҳисоб**.

**БИДЪАТ** *а.* بدعت *д.* 1. ақида ва қоидаҳои нав дар дин, ки мухолифи таълимоти ҳукмрони дин мебошад; дар ислом ҳар унсур ва қоидаи нав, ки баъди Муҳаммад (с) пайдо мешуд, бидъат ном мегирифт. 2. риоя накардани расму одати маълум, берун рафтан аз расму одати маълум; **аҳли бидъат** онҳое, ки аз дин рӯ нагардонда бошанд ҳам, қоида ва ҳукми шариатро риоя намекунанд.

**БИДЪАТКОР** بدعت‌کار *д.* он ки аз дин рӯ нагардонда бошад ҳам, баъзе аз расму қоида ва ҳукми шариатро риоя намекунад ва бо роҳи наве рафтан мехоҳад.

**БИЁ** بیا 1. *феъли фармоиш аз* (**би**)**омадан**. 2. *ҳиссачаи модалӣ-иродавӣ, ки маънои хоҳиш ва даъват ба кореро ифода мекунад*: **биёед мехонем**, **биё мон**…

**БИЁБОН** بیابان саҳрои васеи беобу беалаф ва ё каму беш гиёҳҳои худрӯи ёбоӣ дошта, чӯл, дашт, бодия; **биёбони мурда** *маҷ.* биёбони беобу алаф; **ғӯли биёбон** деви бадҳайбати афсонавие, ки гӯё дар биёбон мезистааст.

**БИЁБОНГАРД** بیابان‌گرد тайкунандаи биёбон, биёбоннаворд.

**БИЁБОНГАРДӢ** بیابان‌گردی биёбоннавардӣ; дар биёбон умр ба сар бурдан.

**БИЁБОНЗУДОӢ** بیابان‌زدایی *нав.* ободонии биёбон, табдили биёбон ба навоҳӣ ва минтақаҳои сарсабз бо василаи корҳои обрасонӣ ва ниҳолшинонӣ.

**БИЁБОНӢ** بیابانی *мансуб ба* **биёбон**; **гули биёбонӣ** гули саҳроӣ.

**БИЁБОНМАРГ** بیابان‌مرگ *кит.* 1. дар биёбон мурда. 2. бе ному нишон, гумшуда.

**БИЁБОННАВАРД** بیابان‌نورد *ниг.* **биёбонгард**.

**БИЁБОННАВАРДӢ** بیابان‌نوردی *ниг.* **биёбонгардӣ**.

**БИЁБОННИШИН** بیابان‌نشین он ки дар биёбон зисту зиндагонӣ мекунад, сокини биёбон, бодиянишин.

**бизан** بزن *феъли фармоиш аз* (**би**)**задан**; задухӯрд, даргирӣ.

**БИЗАН** بزن моҳир, чусту чолок; гузаро.

**БИЗАНГОҲ** بزنگاه *кит.* ҷои хатарнок, маҳалли дуздон ва роҳзанон.

**БИЗЗАРУРАТ** *а.* بالضرورت *кит.* аз рӯи зарурат, заруратан; ночор.

**БИЗЗОТ** *а.* بالذات *кит.* зотан, аслан; моҳиятан.

**БИЗНЕС** *англ.* بزنیس кору машғулияте, ки бо мақсади ба даст даровардани фоида ва сарватманд шудан анҷом дода мешавад, кору машғулияти сердаромад; корчаллонӣ, бозаргонӣ.

**БИЗНЕСМЕН** *англ.* بزنیسمین корчаллон; бозаргон, савдогар, тоҷир; соҳиби муассисаи тиҷоратӣ ва саноатӣ.

**БИЗОАТ** *а.* بضاعت молу чиз, чизу чора, дороӣ; бисот.

**БИЗОН** *лот.* بزان *зоол.* гови ёбоии амрикоӣ.

**БИЗЪ(А)** *а.* بضع *кҳн.* 1. шумораҳои аз 3 то 9. 2. чанд, якчанд.

**БИЙ** *т.* بی *таър.* яке аз рутбаҳои олӣ дар аморати Бухоро.

**БИКА** بکه *гуфт.* хонум (*дар Бухоро занони соҳибэҳтиром ва давлатмандро чунин хитоб мекарданд*)*; муқ.* **бибӣ**, **хотун**, **бону**.

**БИКР** *а.* بکر 1. дӯшиза, афифа; духтар (-и ба шавҳар набаромада). 2. *маҷ.* ҷое, ки пои одамизодро надидааст ва ё дасти он нарасидааст (*мас.*, *замин, биёбон, беша ва г.*). 3. *маҷ.* нав, тару тоза: **фикри бикр**, **мазмуни бикр**.

**БИКРУЛАМАЛ** *а.* بکرالعمل тозакор, навкор, дар фаъолияти корӣ навандеш.

**БИЛЕТ** *фр.* بلیت 1. ҳуҷҷат барои истифода аз нақлиёт (*қатора, ҳавопаймо, автобус ва г.*) ва ё барои дохил шудан ба тамошогоҳҳо (*кино, театр ва г.*), ки ба ивази пул медиҳанд; пата (*барои қатора*), чипта: **билет гирифтан, билет додан**, **билет харидан**. 2. ҳуҷҷати расмӣ (*одатан ба шакли китобча ё дафтарча*), ки аз тааллуқ доштан ба ягон созмон, ҳизб ва ё аз ӯҳдадор будан дар коре шаҳодат медиҳад:

**билети ҳизбӣ**, **билети ҳарбӣ**, **билети донишҷӯӣ**. 3. варақае, ки дар он саволҳои имтиҳонӣ навишта шудааст: **билети имтиҳонӣ**.

**БИЛЕТФУРӮШ** بلیت‌فروش он ки билет мефурӯшад, фурӯшандаи билет, чиптафурӯш.

**БИЛЕТФУРӮШӢ** بلیت‌فروشی амали билетфурӯш; билет (1) фурӯхтан; чиптафурӯшӣ.

**БИЛКУЛЛ** *а.* بالکل ба таври куллӣ, ба куллӣ, куллан, тамоман.

**БИЛҚУВВА** *а.* بالقوّه дар қувват ва имконият, ба ҳолати зуҳур ва вуқӯъ нопайваста, аз қувва ба феъл наомада.

**БИЛЛАҲ** *а.* بالله *ниг.* **биллоҳ**.

**БИЛИЯРД** *фр.* بلیرد навъи бозӣ бо гӯйҳо ва чӯби билиярдбозӣ (кий), ки дар рӯи мизи махсус сурат мегирад.

**БИЛИЯРДБОЗ** بلیردباز он ки билиярд бозӣ мекунад ва дар бозии билиярд малака ва маҳорат дорад.

**БИЛИЯРДБОЗӢ** بلیردبازی 1. *ниг.* **билиярд**. 2. *мансуб ба* **бозии билиярд**: **хонаи билиярдбозӣ**.

**БИЛЛИОН** *фр.* بلیان адади муодили ҳазор миллион, миллиард.

**БИЛЛОҲ** *а.* بالله *калимаи қасам, ки барои бовар кунондани касе ба чизе ё коре истифода мебаранд*: ба Худо ки, қасам ба Худо; **биллоҳ** *гуфт*. қасам ба Худо.

**БИЛМАРРА** *а.* بالمرّه *кит.* 1. якбора, дафъатан. 2. тамоман, ҳама.

**БИЛМУОЯНА** *а.* بالمعاینه *кит.* 1. бо чашмони худ дида. 2. аён ва ошкоро.

**БИЛО** *а.* بلا *пешванди инкорӣ дар калима ва ибораҳои аз забони арабӣ иқтибосшуда;* бе, бидуни…, ғайри… (*мас.*, **биловосита**, **билоирода**, **билоистисно**).

**БИЛОАМАЛ** *а.* بلاعمل *кит.* беамал: **илми билоамал**.

**БИЛОД** *а.* بلاد *ҷ.* **балад (балда)**.

**БИЛОИВАЗ** *а.* بلاعوض беиваз, бебадал; муфт, ройгон.

**БИЛОИРОДА** *а.* بلااراده *кит.* аз ғайри хоҳиш ва ихтиёр.

**БИЛОЛ** *а.* بلال *кит.* 1. об ва чизе, ки бо он гулӯро тар мекунанд. 2. *таър.* номи муаззини ҳабашӣ, ки дар замони Муҳаммад (с) мезист.

**БИЛОНИҲОЯ** *а.* بلانهایه *кит.* бениҳоят, аз ҳад зиёд: **саломи билониҳоя**.

**БИЛООХИР** *а.* بلاآخر беохир, беинтиҳо.

**БИЛОТАВАҚҚУФ** *а.* بلاتوقف *кит., ниг.* **бетаваққуф**.

**БИЛОТАЪХИР** *а.* بلاتأخیر *кит., ниг.* **бетаъхир**.

**БИЛОХИРА** *а.* بالآخره дар охир, ахиран; ниҳоят, дар ниҳояти кор.

**БИЛФАВР** *а.* بالفور фавран, дарҳол, даррав.

**БИЛФАРЗ** *а.* بالفرض фаразан, аз рӯи фарз, фарз кардем, ки…

**БИЛФЕЪЛ** *а.* بالفعل *кит.* дар амал, дар воқеъ, воқеан; дар ҳоли ҳозир, ҳоло, феълан.

**БИЛХОС(С)А** *а.* بالخاصه хусусан, алалхусус, махсусан.

**БИЛҶУМЛА** *а.* بالجمله умуман, хулоса (тан), хуллас.

**БИЛЪАКС** *а.* بالعکس *ниг.* **баръакс**.

**БИЛЯРД** بلیرد *ниг.* **билиярд**.

**БИЛЯРДБОЗ** بلیردباز *ниг.* **билиярд**.

**БИЛЯРДБОЗӢ** بلیربازی *ниг.* **билиярдбозӣ**.

**БИМ** بیم тарс, ҳарос; хавф, хатар: **бими гуруснагӣ**, **бими марг**, **биму ҳарос**, **аз бими он ки**…; **бим додан** тарсондан; **бим доштан** *аз чизе* (*касе*) хавф доштан аз чизе (касе); **дар бим афтодан** ба тарсу воҳима афтодан; **дар бим шудан** тарсидан, ба воҳима афтодан.

**БИМА** بیمه 1. қарордоде, ки миёни ду тараф (бимагузор ва бимагар) баста шуда, дар асоси он бимагар бо гирифтани маблағи муайян аз тарафи бимагузор ӯҳдадор мешавад, то ӯро ҳангоми дучор шудан ба хатарҳои эҳтимолӣ (*сӯхтор, сел ва ғ.*) ҳимоя карда, маблағи зиёни воридшударо ҷуброн намояд, суғурта. 2. ширкат ё созмоне, ки корҳои марбут ба бимаро анҷом медиҳад, ширкати суғурта. 3. дорои замонат ва масъулият ҳангоми рӯй додани хатар ё осеб дидан.

**БИМАГАР** بیمه‌گر шахси ҳуқуқӣ ё воқеӣ, ки ӯҳдадор аст, то шахси бимагузорро дар мав-

риди дучор шудан ба хатари эҳтимолӣ ҳимоят ё зарари ӯро ҷуброн кунад; суғуртакунанда.

**БИМАГУЗОР** بیمه‌گذار шахси воқеӣ ё ҳуқуқӣ, ки сармоя, амвол ва ҷони худро бима кардааст, суғурташаванда.

**БИМАНОМА** بیمه‌نامه *нав.* қарордоди бима, ки дар он шартҳо ва ҳуқуқҳои бимагузор ва бимагар зикр шудааст.

**БИМАШУДА** بیمه‌شده *ниг.* **бимагузор**.

**БИМГОҲ** بیمگاه ҷои хатарнок, маҳалли хавфу хатар.

**БИМЗАДА** بیمزده гирифтори хавф ва тарсу ваҳм; **бимзада шудан** ҳамеша дар ҳолати тарсу ҳарос қарор доштан.

**БИМНОК** بیمناک 1. тарсовар, даҳшатангез, воҳиманок. 2. тарсанда; он ки дар тарсу ҳарос аст.

**БИМОЛУД** بیم‌آلود олуда ба тарс, ҳамроҳ бо тарсу ҳарос.

**бин** بن 1. *асоси замони ҳозира ва феъли фармоиш аз* **дидан**. 2. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънои* бинанда: **борикбин**, **дақиқбин**, **заррабин**.

**БИН** بن *ниг.* **ибн**.

**БИНАНДА** بیننده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **дидан**; тамошобин. 2. он ки дида метавонад, қобилияти биноӣ дорад, бино, басир.

**БИНИБОРИК** بینی‌باریک *ниг.* **борикбинӣ**.

**БИНИДАРӢ** بینی‌دری зеҳтахта, ки дар як табақи дару дарвоза барои нигоҳ доштани табақи дуюм парчин мекунанд.

**БИНИДАРОЗ** بینی‌دراز он ки бинии дароз дорад, дарозбинӣ.

**БИНИДАРОЗАКҲО** بینی‌درازکها *зоол.* оилаи гамбускҳо, ки хартумчаҳои дароз доранд.

**БИНИКАЛОН** بینی‌کلان он, ки бинии калон дорад.

**БИНИКАҶ** بینی‌کج он ки теғаи бинии ӯ ба иллате каҷ шудааст.

**БИНИКАШӢ** بینی‌کشی бо бинӣ кашидани ҳаво барои начакидани оби бинӣ.

**БИНИПАЧАҚ** بینی‌پچق *ниг.* **бинипучуқ**.

**БИНИПУЧУҚ** بینی‌پُچُق он ки қисми болоии (назди чашми) биниаш фурӯрафта мебошад.

**БИНИСУРХ** بینی‌سرخ он ки ранги пӯсти бинии ӯ ба иллате сурх аст.

**БИНИШ** بینش 1. *исми феълӣ аз* **дидан**; қобилияти дидан, биноӣ: **нури биниш**, **чашмони аз биниш монда**. 2. басират, дид, назар.

**БИНИШВАР** بینشور *кит.* дорои биниш, дорои қобилияти дид, бино, бинанда.

**БИНӢ** بینی узви ҳисси шомаи инсон ва ҳайвон, димоғ: **бинии борик**, **бинии дароз**, **бинии уқобии нӯгхамида**, **парраи бинӣ**, **теғаи бинӣ**; **бинӣ афшондан** нафасро бошиддат аз бинӣ баровconfigurable холӣ кардани роҳи нафас аз оби бинӣ, **бинӣ кашидан** бо бинӣ ҳаворо сахт ба дарун кашидан, то ин ки оби бинӣ начакад. 2. қисми пеши чизе: **бинии киштӣ, бинии кафш**; ◊ **дар таги бинӣ** наздик; хеле наздик; **ду даст дар бинӣ** а) бо дасти хушку холӣ, бе дастовез; б) ба чизе соҳиб нашуда; ба мақсад нарасида; **бо бинӣ заминро хат кашидан** бо гардани хам, сархамона; **бинии** *касе* **бӯй бурдан** аз чизе пай бурдан, бохабар шудан аз сирре; **биниро боло гирифтан** ҳавобаланд шудан, писанд накардан дигаронро; **аз бинии** *касе* **баровардан** (*чизеро*) ба нохушӣ гирифтор кардани касе дар ҷавоби кирдораш, ҷазои амали нодурусти касеро додан; қасди чизеро аз касе гирифтан; **аз бинии** *касе* **баромадан** бо нохушӣ анҷом ёфтан (-и коре, хурсандие); ҷазои амали нодурусти худро дидан; **аз бинӣ боло гап задан** ба касе гапи аз ҳадди муқаррарӣ сахттар задан; ба касе дурушт муомила кардан; **биниашро гиред (доред), ҷонаш мебарояд** хеле лоғару нотавон аст.

**БИНО** I *а.* بنا 1. иморат, хона: **бинои истиқоматӣ**, **бинои мактаб**. 2. асос, бунёд: **бинои умр**, **бинои ҷаҳон**; **бино ёфтан** сохта шудан; **бино кардан (намудан, сохтан)** а) сохтан, бунёд кардан; б) ба вуҷуд овардан, офаридан: барпо кардан; **бино шудан** // **бино гардидан** сохта шудан; ◊ **бино ба**… назар ба…, аз рӯи…: **бино ба қавли…, бино ба хабари пешакӣ**, **бино ба эътирофи**….; **бино мондан** а) ниҳоят диққат додан, аҳамияти бисёр додан; б) бо ягон чиз ё каси худ фахр кардан; худситоӣ кардан; **бинои** *кореро* (*чизеро*) **гузоштан** ба коре шурӯъ кардан.

**БИНО** II بينا бинанда, басир, соҳиби қобилияти дидан: **чашми бино**, **дидаи бино**; **кӯр чӣ меҳоҳад? – ду дидаи бино** (*зарб.*)

**БИНОАН** *а.* بناءً бинобар ин, ба ин сабаб.

**БИНОБАР** بنابر *пайвандак* ба сабаби…, барои…; **бинобар ин (он)** аз ин сабаб, аз ин рӯ.

**БИНОГАР** بناگر *ниг.* **биносоз**.

**БИНОДИЛ** بينادل *кит.* равшанзамир, хирадманд, ҳушманд.

**БИНОӢ** I بينائى 1. яке аз қувваҳои ҳисси панҷгонаи инсон – қобилияти дидан, қувваи босира. 2. бино будан, дорои қобилияти бинандагӣ.

**БИНОӢ** II بينائى *гуфт.* лоиқи дидан, ба дидан арзанда, диданӣ; хуб, марғуб.

**БИНОКОР** بناكار 1. он ки бо кори сохтмон машғул аст; **устои бинокор** роҳбари як қисми сохтмон, ки якчанд бинокор таҳти назорати ӯ кор мекунанд. 2. *маҷ.* бинокунанда, созанда, офаранда: **бинокори ҳаёти нав**.

**БИНОКОРӢ** بناكارى 1. сохтани бино, иморатсозӣ, сохтмон: **гурӯҳи бинокорӣ**, **муассисаи бинокорӣ**. 2. *мансуб ба* сохтани бино ва умуман сохтмон; **масолеҳи бинокорӣ** ашё, ки барои сохтмон сарф мешавад (*аз қабили* чӯб, рег, хишт, семент *ва г.*).

**БИНОКУНАНДА** بناكننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **бино кардан**; созанда, бунёдкунанда, офаранда, эҷодкор.

**БИНОСОЗ** بناساز хонасоз, устое, ки иморат месозад.

**БИНОСОЗӢ** بناسازى иморатсозӣ, бинокорӣ, сохтмон.

**БИНСИР** *а.* بنصر ангушти чаҳорум, ки дар байни ангушти миёна ва хурд воқеъ аст, ангушти беном, ангушти зинҳор.

**БИНТ** I *а.* بنت *кит.* духтар.

**БИНТ** II *олм.* بنت *тиб.* докаи тасмашакл, ки барои бастани ҷароҳат *ва г.* ба кор мебаранд, тасмадока: **бинт бастан**, **бинтро кушодан**, **бо бинт печонидан**.

**БИНТПЕЧ** بنت‌پيچ :**бинтпеч кардан** бо бинт печондан, бастан (*ҷароҳатро, захмро*).

**БИОЛОГ** *ю.* بآلاگ мутахассис ва олими соҳаи биология, ҳаётшинос.

**БИОЛОГИЯ** *ю.* بيآلاگيه илмест, ки қонунияти пайдоиш ва такомули табиати зиндаро меомӯзад, илми ҳаёт, ҳаётшиносӣ.

**БИОЛОГӢ** بيآلاگى *мансуб ба* **биология**: **илмҳои биологӣ**, **экспедитсияи биологӣ**, **таҳқиқоти биологӣ**.

**БИОНИКА** *ю.* بيآنكه як соҳаи кибернетика, ки имконияти ҳалли масъалаҳои муҳандисиро дар асоси таҳлили сохт ва фаъолияти ҷисмҳои зинда меомӯзад.

**БИОСЕНОЗ** *ю.* بيآسيناز маҷмӯи растанӣ ва ҳайвонот, ки дар муҳити шароиташ якхела ҳамроҳ воқеъ шудаанд: **биосенози пахта**.

**БИОСФЕРА** *ю.* بيآسفيره минтақаи паҳн шудани ҳаёт дар кураи Замин (*дар рӯи замин, дар об ва дар қисми поёнии атмосфера*): **муҳофизати биосфера**.

**БИОФИЗИКА** *ю.* بيآفيزيكه қисми биология, ки мувофиқи қонунҳои физика ва химия инкишоф ёфтани организмҳои зиндаро меомӯзад.

**БИОФИЗИКӢ** بيآفيزيكى *мансуб б*а **биофизика**.

**БИОХИМИК** *ю.* بيآخيميک мутахассис ва олими соҳаи биохимия.

**БИОХИМИКӢ** بيآخيميكى *мансуб ба* **биохимия**.

**БИОХИМИЯ** *ю.* بيآخيميه химияи биологӣ – илме, ки равандҳои химиявии хоси организмҳои зиндаро меомӯзад.

**БИР** I بير *кит.* барқ, соиқа.

**БИР** II *а.* برّ *ниг.* **бирр**.

**БИРЕШИМ** بريشم *шакли дигари* **абрешим**: **бирешими чортор**, **бирешими нарм**.

**БИРЕШИМӢ** بريشمى *ниг.* **абрешимӣ**.

**БИРЕШИМНАВОЗ** بريشم‌نواز *кит.* навозандаи созҳои тордор; созанда, навозанда, мутриб.

**БИРЁН** بريان 1. чизи дар деги хушки тафсон ё дар равғани доғ пухташуда, зирбондашуда; кабобшуда: **барраи бирён, гандуми бирён**, **гӯшти бирён**, **моҳии бирён**, **нахӯди бирён**. 2. тафсон, сӯзон; доғ: **дашти бирён**, **ҷӯли бирён**; **бирён кардан** а) сурх карда пухтан (*дар*

*равган ё бевосита дар оташ*), таф додан; кабоб кардан; б) *мач.* азоб додан, обу адо кардан; **бирён шудан** а) дар оташ кабоб шудан; б) сӯхта нобуд шудан; хушк шудан (*аз камобӣ ё беобӣ*); **парту бирён шудан** сӯхта нобуд шудан; ◊ **гирёну бирён** дар ҳолати гиристан ва ғамгинӣ; **бо дили бирён // бо ҷигари бирён** оғушта ба ғаму дард, ниҳоят ғамгинона, хеле андӯҳгинона.

**БИРЖА** *лот.* برژه муассисаест барои бастани шартномаҳои молиявӣ ва тиҷоратӣ; **биржаи меҳнат** муассисаест, ки байни коргарон ва соҳибони корхонаҳо дар киро кардани қувваи корӣ миёнаравӣ мекунад.

**БИРИНҶ** برنج навъе аз ғалладонаҳои хӯрокӣ, ки дар кишварҳои гарми сернам мекоранд; дони шолӣ, ки баъд аз ҷувоз кардан ҳосил мешавад, гурунҷ: **биринҷи девзира**, **биринҷи лӯнда**, **биринҷи оқпар**; **биринҷи миёнколӣ** а) биринҷи оббардоре, ки вақти ош пухтан бисёр меёзад; б) *мач.* дар ҳаққи касе гуфта мешавад, ки қад кашида ёзида истодааст; **мошу биринҷ** а) як навъ шавлаи мошу биринҷдор; б) *мач.* ранги сиёҳу сафед: **риши мошу биринҷ;** ◊ **биринҷи** *касе* **об набардоштан** зудранҷу гапнобардор будани касе; нозук будани табъи касе.

**БИРИНҶДОР** برنجدار дорои биринҷ, дар таркибаш биринҷ (*оид ба* хӯрок), биринҷ.

**БИРИНҶЗОР** برنجزار *ниг.* **шолизор**.

**БИРИНҶӢ** I برنجی *мансуб ба* **биринҷ**; аз биринҷ тайёршуда.

**БИРИНҶӢ** II برنجی 1. хӯлаи мис бо қалъагӣ, алюминий ва баъзе филизоти дигар. 2. аз хӯлаи биринҷӣ сохташуда: **асбобу анҷоми биринҷӣ**, **ҳайкали биринҷӣ**; **нишони (медали) биринҷӣ** нишони аз биринҷӣ сохташуда, ки одатан ба ишғолкунандагони ҷои сеюми мусобиқаҳо дода мешавад.

**БИРИНҶКОР** برنج کار *ниг.* **шоликор**.

**БИРИНҶКОРӢ** برنج کاری *ниг.* **шоликорӣ**.

**БИРИНҶОБА** برنجآبه таоми обдоре, ки аз биринҷ пухта мешавад.

**БИРИНҶФУРӮШ** برنجفروش фурӯшандаи биринҷ.

**БИРИНҶФУРӮШӢ** برنجفروشی фурӯхтани биринҷ; шуғли фурӯшандаи биринҷ.

**БИРИШТА** برشته *кит.* 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **бириштан**. 2. обу тобёфта; гулгун.

**БИРИШТАН** برشتن *кит.* бирён кардан, таф дода сурх кардан.

**БИРКА** *а.* برکه 1. сардоба, обанбори рӯпӯшида, ки дар даруни шаҳр ва роҳҳои корвонгард сохта мешуд ва онро бештар бо оби борон пур мекарданд. 2. ҳавз, истахр.

**БИРР** *а.* بر *кит.* накӯӣ; бахшиш, эҳсон.

**БИСЁР** بسیار 1. зиёд, беш, фаровон: **(бо) кӯшиши бисёр**, **бисёр гиристан**, **бисёр гап задан**. 2. хеле, басе, бениҳоят: **бисёр азиз**, **бисёр сахт**, **бисёр хуб**, **бисёр ширин**. 3. аксар, аксарият. 4. дер, муддати дароз: **бисёр наистодан дар ҷое**. 5. зуд-зуд; ҳамеша. 6. борҳо, якчанд дафъа: **бисёр дидаам, бисёр шудааст**, **ки**…; **бисёрҳо** борҳо, муқаррар. **бисёр шудан (-и ҳосили меҳнат)** афзудан, зиёд гаштан (-и ҳосили меҳнат); **(агар) бисёр равад**… ниҳояташ; ҳамагӣ.

**БИСЁРАСРА** بسیارعصره таърихи якчанд асрдошта, чандинасра: **адабиёти бисёрасра, маданияти бисёрасра**.

**БИСЁРДИДА** بسیاردیده пурдида; ҷаҳонгашта: **одами бисёрдида**.

**БИСЁРЗАБОНӢ** بسیارزبانی *нав.* мавҷудияти якчанд забони расмӣ дар давлат.

**БИСЁРЗАНӢ** بسیارزنی шакли никоҳе, ки як мард дар айни вақт якчанд зан дошта метавонад.

**БИСЁРӢ** بسیاری 1. бисёр будан; сершуморӣ, касрат афзунӣ; *муқоб.* **камӣ**. 2. аксар, аксарият, қисми зиёд: **бисёрии вақташро**…, **бисёрии коргарони ин истгоҳ**; **бисёриҳо** аксарият, қисми зиёд.

**БИСЁРКУНҶА** بسیارکنجه *ҳанд.* 1. шакли ҳандасие, ки даври онро хати шикаста ташкил медиҳад ва ҳар ҷузъи он зиёда аз чор кунҷ дорад. 2. дорои кунҷи зиёд, серкунҷа, бисёргӯша.

**БИСЁРҚАБАТА** بسیارقبته *ниг.* **бисёрошёна**.

**БИСЁРҚИМАТА** بسیارقیمته *риёз.* дорои якчанд қиматҳои ададӣ.

**БИСЁРҚУТБА** بسيارقطبه дорои якчанд қутб; **ҷаҳони бисёрқутба** ҷаҳоне, ки онро якбора якчанд давлатҳои абарқудрат идора мекунанд.

**БИСЁРМАҒЗ** بسيارمغز *кит., маҷ.* пурмағз, оқил, доно.

**БИСЁРМАНЗИЛА** بسيارمنزله *нав.* дорои манзилҳои зиёд: **бинои бисёрманзила**.

**БИСЁРМАР** بسيارمر *кит.* сершумор.

**БИСЁРНИКОҲӢ** بسيارنكاحى дар як вақт бо якчанд зан ақди никоҳ доштани мард, бисёрзанӣ.

**БИСЁРНУҚТА** بسيارنقطه *ниг.* **сернуқта**.

**БИСЁРОВОЗ** بسيارآواز дорои овозҳои сершумор.

**БИСЁРОВОЗА** بسيارآوازه :**мусиқии бисёровоза** мусиқие, ки дар он якчанд овозу оҳангҳои мустақил якҷоя садо медиҳанд.

**БИСЁРОШЁНА** بسيارآشيانه биное, ки якчанд ошёна (табақа) дорад.

**БИСЁРПАРДА** بسيارپرده *санъ.* иборат аз якчанд парда: **пиесаи бисёрпарда**.

**БИСЁРПОЗА** بسيارپازه испоре, ки позаҳои зиёд дорад.

**БИСЁРРӮЯ** بسياررويه *ҳанд.* шакли ҳандасии дорои тарафҳои зиёди ҳамвор ё барҷаста.

**БИСЁРСАРДОРӢ** بسيارسردارى дорои роҳбарони сершумор.

**БИСЁРСОЛА** بسيارساله солиёни зиёд анҷомёфта ё вуҷуддошта; чандинсола: **кори бисёрсола**, **анъанаи бисёрсола**.

**БИСЁРСОҲА** بسيارساحه *ниг.* **серсоҳа**.

**БИСЁРТАР** بسيارتر *сифати дараҷаи қиёсӣ аз* **бисёр**; зиёдтар, бештар.

**БИСЁРТАРИН** بسيارترين 1. *сифати дараҷаи олӣ аз* **бисёр**; зиёдтарин, бештарин. 2. аксар, аксарият.

**БИСЁРТИРА** I بسيارتيره *ҳ.* дорои тирҳои зиёд, тири бисёрдошта: **автомати бисёртира**, **туфанги бисёртира**.

**БИСЁРТИРА** II بسيارتيره дорои якчанд меҳвар, меҳвари зиёддошта: **аробаи бисёртира**.

**БИСЁРУЗВА** بسيارعضوه дорои узвҳои сершумор.

**БИСЁРФАН** بسيارفن *кит.* донандаи тадбир ва ҳилаҳои гуногун; пурфиреб, ҳилагар.

**БИСЁРХОР//БИСЁРХОРА** بسيارخوار//بسيارخواره *ниг.* **бисёрхӯр**.

**БИСЁРХУДОӢ** بسيارخدائى сохтори динию, ки парастиши худоҳои зиёдро эътироф мекунад.

**БИСЁРХӮР** بسيارخور пурхӯр, баднафс.

**БИСЁРҲАРБА** بسيارحربه *нав.*, *варз.* навъи қувваозмоии варзишгарон аз рӯи чанд машқҳои ҷисмонӣ (*мас., давидан, ҷаҳидан, найзапартоӣ ва г.*); мусобиқа дар чанд навъи варзиш: **мусобиқаи бисёрҳарба**.

**БИСЁРҲИЗБӢ** بسيارحزبى *нав.* мавҷудияти ҳизбҳои гуногуни расман иҷозатдор дар давлате.

**БИСЁРҲОКИМИЯТӢ** بسيارحاكميتى *нав.* дар як вақт мавҷуд будани якчанд ҳукумат дар мамлакате.

**БИСЁРҲУҶРА** بسيارحجره *нав.* дорои ҳуҷраҳои зиёд, утоқҳои зиёддошта: **манзили бисёрҳуҷра**.

**БИСЁРЧЕНА** بسيارچينه андозагирии чандкарата.

**БИСЁРҶОНИБА** بسيارجانبه бо ҷонибҳои зиёд, чандтарафа: **гуфтушунидҳои бисёрҷониба**.

**БИСЁРШАВҲАРӢ** بسيارشوهرى шакли никоҳе, ки як зан дар як вақт якчанд шавҳар дошта метавонад (полиандрия), сершавҳарӣ.

**БИСМАДОН** بسمدان *ҷонишини номуайянӣ* чиз ё кори номаълум: **фалону бисмадон**.

**БИСМИЛ** *а.* بسمل 1. сарбурида, гулӯбурида, кушташуда: **мурғи бисмил**. 2. *маҷ.* қурбоншуда; **бисмил кардан** сар буридан, сар задан, куштан.

**БИСМИЛЛОҲ** بسم‌الله 1. *д.* ба номи Худо, ба исми Худо (*калимае, ки пеш аз сар кардан ба коре ба забон меоранд*). 2. *маҷ.* ибтидо, оғоз (коре).

**БИСОТ** *а.* بساط 1. ҳар чизе, ки дар зери по паҳн карда мешавад, ҳар чизи густурданӣ (*аз*

*қабили* гилем, палос). 2. асбобу анҷом, чизу чора, сомон, бизоат; дорой, боигарӣ: **бисоти хона**; ◊ **дар бисотам** дар ихтиёрам, дар дастам; **бисоти адл ба(р)по намудан** адлу инсофро пойдор кардан; адолат ҷорӣ сохтан; **бисоти айш оростан** лавозими айшу ишратро муҳайё кардан; айшу ишрат кардан.

**БИСОТДОР** بساطدار соҳиби чизу чора ва хонаву ҷой; доро.

**БИССЕКТРИСА** بسيکتريسه *ҳанд*. хати росте, ки кунҷро ба ду ҳиссаи баробар ҷудо мекунад.

**БИСТ** I بيست 1. *шумораи миқдорӣ* адади 20, миқдори ду даҳ. 2. маъракае, ки баъди гузаштани 20 рӯз аз марги касе ба ёди ӯ барпо карда мешуд.

**БИСТ** II بيست *шакли кӯтоҳшудаи* **биист** *феълии фармоиш аз* (**би**) **истодан**; ◊ **исту бисту** *касе* (*чизе*) тамоми ҳастии касе (чизе), буду шуди касе (чизе).

**БИСТАР** بستر рахти хоб, ҷои хоб, ҷогаҳ; кӯрпача; ◊ **бистари ноз** ҷои роҳат ва фароғат; **бистари** *касеро* **хушк кардан** касеро ба қатл расонидан; **дар бистари ноз парвариш ёфтан** эркаву нозпарвар калон шудан.

**БИСТАРИШУДА** بستری‌شده беморшуда, касе, ки ба дарде гирифтор шудааст.

**БИСТАРӢ** بستری 1. *мансуб ба* **бистар**. 2. бабистарафтода, барҷомонда; азпомонда; **бистарӣ шудан** дар бистар хобидан (*ба сабаби беморие*).

**БИСТГОНӢ** بيستگانی *таър.* маоши лашкариён ва ё навкарон.

**БИСТСОЛА** بيست‌ساله бабистдаромада, бист солро пуркарда: **ҷавони бистсола**; **хизмати бистсола** хизмати дар муддати бист сол анҷомдода.

**БИСТСОЛАГӢ** بيست سالگی бистсола будан; **аз бистсолагӣ то имрӯз** аз он вақте ки бистро пур карда буд, то имрӯз.

**БИСТУМ//БИСТУМИН** بيستم//بستمين *шумораи тартибӣ аз* **бист**; **чароғи бистум** як навъ чароғи (лампаи) равшани карасинӣ.

**БИСТӮҲ** بستوه *кит*. хаста, дармонда дар ҳолати танг омада.

**БИСТЯК** بيست يک аз бист ҳисса як ҳисса, аз бист ҷузъ як ҷузъ.

**БИСУЛФАТ** *лот.* بسلفت *хим*. намаки турши кислотаи сулфат, ҳидросулфат.

**БИТНАТ** *а.* بطنت *кит*. аз ҳад зиёд пур кардани шикам аз таом, шикампурӣ, пурхӯрӣ.

**БИТОЛАТ** بطالت *кит*. бекорӣ, муатталӣ.

**БИТОНА(Т)** *а.* بطانه//بطانت *кит*. 1. астар, остар (-и ҷома *ва г.*). 2. *маҷ*. наздикон; дӯстон.

**БИТУМ** *лот.* بتم номи моддаҳои сахт, моеъ ё газшакли органикии табиӣ (*аз қабили* нафт, гудрон); **битуми сунъӣ** он чи аз коркарди нафт, ангиштсанг ва торф ҳосил мешавад, қир.

**БИФШТЕКС** *англ.* بفشتکس *хӯр*. навъе аз хӯрок, ки аз як парча гӯшти қима ва хӯрише иборат аст.

**БИХРАД** بخرد *кит., ниг.* **хирадманд**.

**БИХРАДӢ** بخردی *кит., ниг.* **хирадмандӣ**.

**БИҲИГИН** بهيگين *ниг.* **биҳигӣ**.

**БИҲИГӢ** بهيگی *мансуб ба* **биҳӣ**; аз биҳӣ тайёршуда: **мураббои биҳигӣ**.

**БИҲИЛ** بهل 1. *феъли фармоиш аз* (**би**)**ҳиштан**. 2. *ҳиссачаи модалӣ-иродавӣ* бигузор, бимон, сар деҳ; **биҳил кардан** *гуфт.* бахшидани гуноҳ, авф кардани гуноҳ.

**БИҲИШТ** بهشت *д.* аз рӯи таълимоти ислом боғу бӯстони он дунё, ки мусулмонони неку бегуноҳ дар он ҷо зиндагиро давом медиҳанд, ҷаннат, фирдавс, хулд; *муқоб.* **дӯзах** ва **ҷаҳаннам**; **биҳишти рӯи замин** *маҷ.* беҳтарин, ободтарин ҷои рӯи замин.

**БИҲИШТИРӮЙ** بهشت‌روی зебо, хушрӯй.

**БИҲИШТӢ** بهشتی 1. *мансуб ба* **биҳишт**. 2. *маҷ.* бегуноҳ, пок; беозор. 3. навъи ангур.

**БИҲӢ** بهی дарахти мевадор, ки меваҳои он хушбӯй мисли себу нок аст, обӣ.

**БИЧАК** بچک *гуфт.* як навъи самбӯса: **бичаки танӯрӣ**, **бичаки дегӣ**.

**БИҶИРРАС//БИҶИРРОС** بجرّس//بجرّاس *гуфт.* 1. ҳисси рангорангӣ, алобулой, алағдагӣ дар пеши чашм. 2. ҳисси дамидани мурғак дар бадану тахтапушт (*аз тарси дидан ё шунидани воқеаи даҳшатангез ва ё сухани ниҳоят*

*сахт*). 3. ҳисси ногувори дасту по, ки дар натиҷаи зер карда нишастани по ё якпаҳлу хобидан бо даст ба амал меояд: **биҷиррас задан**, **биҷиррас кардан**.

**БИШ** بیش *кит., ниг.* **аҷалгиёҳ**.

**БИШКУФА** بشکفه *кит.* 1. шукуфа ва гули дарахт. 2. шукуфтан ва гул кардани дарахт.

**БИШКӮЛИДАН** بشکولیدن *кит.* 1. чустию чолокӣ ва ҳушёрӣ намудан. 2. меҳнатдӯстӣ нишон додан.

**БИШӮЛИДА** بشکولیده *кит. сифати феълии* **бишӯлидан**; парешоншуда, мушавваш, парешон ва ошуфта.

**БИШӮЛИДАН** بشولیدن *кит.* 1. барҳам задан, парешон кардан. 2. дармонда ва мутаҳайир нишастан.

**БИЯ** بیه растаниест, ки бештар дар лаби дарёҳо мерӯяд, ширинбия.

**БЛОК** I *фр.* بلاک *ниг.* **паймон**, **муоҳида**; **блоки ҳарбӣ** иттифоқи ҳарбии байни давлатҳову гурӯҳҳо.

**БЛОК** II *англ.* بلاک 1. *сохт.* як навъ хишти калонҳаҷми аз сементу гаҷ ва дигар мавод сохташуда. 2. ҷузве аз иморат; шӯъбае аз иншоот. 3. *тех.* баданаи муҳаррики мошинҳо, ки чанд силиндрро ба ҳам мепайвандад.

**БЛЮМИНГ** *англ.* بلیومنگ *тех.* дастгоҳи азими тайёр кардани фӯлоди тунук (*бо* роҳи *фишор*).

**БО** I با *пешванд* 1. ҳамроҳ будан, якҷоя шудан ва иштирок карданро дар иҷрои ягон амал (*бо шахсе ё чизе*) ифода мекунад; ҳамроҳи…, дар якҷоягии…, ба иштироки…: **бо ҳам**, **бо ҳамдигар**, **бо ҳамроҳии**, **бо** *касе* **гап (на) задан**, **бо** *касе* **вохӯрдӣ кардан**, **бо касе зиндагӣ кардан**, **бо** *касе* **маслиҳат кардан, бо касе нишастан, бо** *касе* **сару кор (кору бор) доштан, бо** *касе* **ҳамдаст будан**, **бо** *чизе* **хӯрдан (***чизеро***)**, **бо хаёлоти худ банд будан, бо худ гирифтан (будан)** *чизе* **ё** *касеро*, **бо худ овардан** *чизеро*; **меҳмон бо ризқаш меояд** (*зарб.*); **бо худи**… шахсан бо …; мустақиман бо … 2. *воситаи иҷрои амалро ифода мекунад*; ба воситаи…, тавассути…., чизеро ба кор бурда; бо мадади…, ба ёрмандии…: **бо бинӣ нафас кашидан**, **бо дасти чап хӯрдан (хестан)**, **бо китф тела додан, бо нӯги остин пок кардан, бо обпошак об пошидан**, **бо пахта об чакондан, бо санг зада шикастан, гуноҳи худро бо хизмат ва садоқат харида гирифтан**. 3. *тарзи амал ва ҳолати ашёро ифода мекунад*: **бо диққати тамом, бо рӯи кушод, бо рӯи хандон**, **бо сари хам**, **бо тарсу ваҳм**, **бо чашмони гиряолуд**, **бо чеҳраи зард, бо иштиҳо(-и том) хӯрдан**, **бо мамнуният қабул кардан**, **бо нигоҳи пурхашм ҷавоб додан**, **бо овози баланд суруд хондан**. 4. *замони амалеро, ки дар як вақт ё паси ҳам бо амали дигар иҷро мешавад, нишон медиҳад;* баробари…: **бо дидани ин ҳол**, **бо шунидани ин гап**. 5. *сабаби амалеро нишон медиҳад*: **бо ҳар баҳона дашном додан; бо баҳонае корро ақиб партофтан, бо тӯҳмат айбдор шудан;** 6. аз рӯи…; мувофиқи…; ҳасби…: **бо иҷозати**…, **бо рухсати**…, **бо илтимоси** *касе* **(кореро кардан), бо ишораи** *касе* **(берун баромадан)**; **бо навбат (суруд хондан, даст фишурдан)**, **бо супориши** *касе* **(кореро иҷро кардан)**, **бо талаби ҳаёт (кореро кардан)**. 7. нисбат ба…, дар ҳаққи… ; **бо** *касе* **бад будан** нисбат ба касе хусумат доштан. 8. *сӯи чизеро, ки ба он амал равона шудааст, нишон медиҳад,* ба. *9. аз чизе ташкил ёфтан ва ё бо чизе мусаллаҳ будани предметро нишон медиҳад;* аз: **бо** *чизе* **пур шудан**, **бо** *чизе* **мусаллаҳ будан**; **бо вуҷуди**... қатъи назар аз…; сарфи назар аз…; **бо вуҷуди ин (он)** сарфи назар аз ин (он); **бо гардани баста** бе майлу хоҳиш; аз рӯи маҷбурӣ; **бо дили пур** бо боварии том, мутмаинона, дилпурона; **бо дилу ҷон** аз рӯи сидқ, самимона; **бо (ду) дасти адаб** ниҳоят боодобона, бо иззату эҳтироми зиёд; **бо ин ҳама** бо вуҷуди ин, сарфи назар аз ин; **бо камоли**… дар ниҳояти…., ниҳоят; **бо назари суол** саволомез; **бо номи**… ба исми…, таҳти номи; **бо пои худ** а) ба ихтиёри худ; ба даъвату хабари касе мунтазир нашуда; б) муфт, ройгон, бе меҳнат; **бо ҳамин** ҳамин тавр; дар ҳамин ҷо; **бо ҷон баробар** ниҳоят азиз; **бо роҳи** *касе* **рафтан** аз пайи касе рафтан, ба касе пайравӣ кардан.

**БО** II با *номи ҳарфи дуюми алифбои арабиасоси тоҷикӣ* (ب).

**БО** III با *кит.* оши обакӣ, оши моеъ.

**БОАДАБ** باادب *ниг.* **боодоб**.

**БОАДАБӢ** **بادبی** *ниг.* **боодобӣ**.

**БОАДАБОНА** **بادبانه** *ниг.* **боодобона**.

**БОАДОЛАТ** **باعدالت** боинсоф, одил.

**БОАДОЛАТӢ** **باعدالتی** боинсофӣ, одилӣ.

**БОАДОЛАТОНА** **باعدالتانه** боинсофона, одилона, аз рӯи инсофу адл.

**БОАЗАМАТ** **باعظمت** пуразамат; азим, бошукӯҳ: **бинои боазамат**.

**БОАЗМ** **باعزم** боният, бомақсад.

**БОАҚЛ** **باعقل** оқил, бофаҳм, бофаросат, пурдон: **ҷавони боақл**.

**БОАҚЛАК** **باعقلک** *шакли навозиши* **боақл**.

**БОАҚЛӢ** **باعقلی** оқилӣ, доноӣ, фаросатнокӣ, бофаҳмӣ; рафтори оқилона.

**БОАҚЛОНА** **باعقلانه** оқилона, маъқул, аз рӯи ақлу фаросат: **кори боақлона кардан**, **маслиҳати боақлона додан**.

**БОАНДЕША** **باندیشه** он ки пеш аз сар кардани коре фикр мекунад, мулоҳизакор, баандеша, бамулоҳиза.

**БОАНДЕШАГӢ** **باندیشگی** мулоҳизакорӣ, бомулоҳизагӣ, боандеша будан.

**БОАНДОМ** **باندام** мавзун, бо қомати зебо.

**БОАСОС** **بااساس** бодалел, асосдошта, асоснок.

**БОБ** I **باب** шоиста, лоиқ, сазовор, муносиб, мувофиқ, дархӯр; соз, хуб: **шароити боб**, **ҷавоби боб**; **боби дандон** нарм, мулоим, дандон мегузаштагӣ (*дар бораи хӯрок*); **боб кардан** а) ба тарзи шоиста ва хубу марғуб иҷро кардани кор, айни муддао кардан, соз кардан; б) *маҷ*. адаби касеро додан; расвои касеро баровардан; в) *маҷ*. фиреб додан, фирефтан; **боб шудан** ҷазои худро дидан, адаби худро дидан; **боби** *касе* **будани** *чизе* ба касе хеле мувофиқ ва зебанда будани чизе; **боб карда задан** сахт задан.

**БОБ** II **باب** *кит*. падар; бобо.

**БОБ** III *а*. **باب** 1. *кит*. дар, дарвоза. 2. калонтарин қисми асари илмӣ ва адабӣ, ки дар навбати худ ба бахшу фаслҳо тақсим мешавад. 3. бобат, бора, хусус, ҷиҳат, ваҷҳ: **аз ин боб**, **аз ҳар боб, дар боби**…, **дар ин боб**.

**БОБАК** **بابک** *шакли тасгир ва навозиши* **боб**.

**БОБАҚО** **بابقا** *ниг*. **бадошт**; *муқоб*. **бебақо** 2.

**БОБАРАКА(Т)** **بابرکه//بابرکت** 1. он ки аз ӯ хайру барака мерасад, пурфайз: **одами бобарака(т)**. 2. зиёд, фаровон, бисёр; пурманфиат, пурсамар, сермаҳсул, серҳосил.

**БОБАРАКАТӢ** **بابرکتی** 1. бобаракат будан, файзу баракат доштан. 2. пурсамарӣ, сермаҳсулӣ.

**БОБАРДОШТ** **بابرداشت** босабр, пуртоқат, бурдбор.

**БОБАРОР** **بابرار** барорнок, бомуваффақият; пешрав.

**БОБАРОРӢ** **بابراری** бобарор будан, барорнокӣ, муваффақият.

**БОБАТ** **بابت** хусус, бора; ҷиҳат, ваҷҳ; **аз бобати**… дар бораи…, дар хусуси…; **аз ҳар бобат** аз ҳар ҷиҳат, аз ҳар ваҷҳ, аз ҳар хусус; **дар бобати**… дар хусуси…, дар бораи…, аз ҷиҳати…; **дар ин бобат** аз ин хусус; аз ин ҷиҳат, вобаста ба ин.

**БОБЗАН** **بابزن** *кҳн*. сих, сихи кабоб, махсусан сихи мурғкабоб.

**БОБИЗОАТ** **بابضاعت** молу чиздошта, молдор; осудаҳол.

**БОБИЛ** **بابیل** *шакли кӯтоҳшудаи* **абобил**.

**БОБИЯ** **بابیه** *д*. таълимоти динию сиёсие (асосгузораш Сайид Алӣ Муҳаммади Шерозӣ мулаққаб ба Боб), ки ҳамчун афкориислоҳотталабии ислом ва ҷунбишҳои демократии Эрон (1848-1852) ба муқобили ҳукмронии шоҳ, инчунин дахолати кишварҳои хориҷӣ шинохта шудааст.

**БОБӢ** **بابی** *д*. пайрави ҷараёни исломии бобия.

**БОБО** **بابا** 1. падари падар ё падари модар, ниё, ҷад: **бобои падарӣ**, **бобои модарӣ**. 2. *маҷ*. насли гузашта, аҷдод (*ба ин маънӣ асосан дар шакли ҷамъ –* **бобоён** ва **бобоҳо** меояд); гузаштагон; **падару бобо (-и мо)** гузаштагон (-и мо), аҷдод (-и мо). 3. *таър*. сардори ҷамъиятҳои косибону ҳунармандони замони пеш: **бобои кафшдӯзон**, **бобои машкобон, бобои саисҳо**; **бобои барфӣ** қаҳрамони афсонавии ҷашнҳои солинавӣ – рамзи сармо дар халқҳои Аврупо,

ки мӯйсафеди рӯсурхи ришу мӯйлабдор буда, дар тан пӯстину дар сар телпак дорад ва дар расми истиқболи соли нав дар атрофи арчаи солинавӣ ба бачаҳо тӯҳфаҳо тақдим мекунад; **шери бобо // ҷони бобо** дар мавриди изҳори навозиш аз тарафи мӯйсафедон ба бачагон гуфта мешавад.

**БОБОЁНА** بابایانه *таър.* ҳаққе, ки бобо – роҳбари пешаварон барои миёнаравӣ дар байни соҳибкорон ва ҳунармандон аз ҳар ду тараф мегирифт.

**БОБОӢ** بابائی 1. *мансуб ба* **бобо**; ба бобо тааллуқдошта; аз бобо монда: **омочи бобоӣ**. 2. қадима, кӯҳна; аз қадим монда. 3. навъи зардолуи калон-калон.

**БОБОКАЛОН** باباکلان падари бобо; нахустпадари авлод.

**БОБОПИРАК** باباپیرک *бот.* як навъ алаф ва растании печон аз оилаи чинораҳо, девток.

**БОБОХОНА** باباخانه *таър.* ҷои истиқомати бобо - роҳбари пешаварон ва пойкори ӯ, ки косибони бекормонда дар он ҷо истиқомат мекарданд.

**БОБОҶОН** باباجان калимаи мурочиати эҳтиромона ба бобо; азиз.

**БОБУНА** بابونه *бот.* гиёҳи хушбӯе, ки баргҳои канори гулаш сафед ва мобайни он зардранг аст.

**БОВАР** باور рост ва мувофиқи ҳақиқат пиндошта пазируфтан (-и қавли касе), яқин ҳосил намудан, эътимод кардан (бо сухани касе); **бовар кардан (намудан)** а) рост пиндоштан (*махсусан суханони касеро*), яқин ҳосил намудан; б) ба сидқу дурусткории касе эътимод доштан, эътиқод зоҳир кардан ба касе; аз касе дилпур будан.

**БОВАРИБАХШ** باوری‌بخش қобили эътимод.

**БОВАРИНОК** باوریناک эътимоднок, қобили итминон: **шахси боваринок**.

**БОВАРӢ** باوری бовар доштан, бовар кардан; эътимод; эътиқод; **боварии комил (тамом, том)** бо итминони пурра; дилпурона; бо ҷуръат, бо қатъият (*мас.*, *гап задан*); **боварӣ доштан**, дилпур будан, итминон доштан; **боварии** *касе* **наомадан** ба коре бовар накардан, эътимод надоштан; **боварӣ кардан ба** *касе* итминон доштан ба касе (*дар коре*).

**БОВАРКУНАНДА** باورکننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **бовар кардан**; бовар мекардагӣ, қобили эътимод, боваринок.

**БОВАРХАТ** باورخط *гуфт.* ваколатнома.

**БОВАФО** باوفا вафодор; содиқ: **дӯсти бовафо**, **ёри бовафо**.

**БОВАФОӢ** باوفائی бовафо будан, вафодорӣ.

**БОВИҚОР** باوقار 1. ботамкин, вазнин (*дар муомила, гуфтор ва рафтор*): **марди бовиқор**. 2. *ниг.* **бовиқорона**.

**БОВИҚОРӢ** باوقاری бовиқор будан, ботамкинӣ; вазнинӣ.

**БОВИҚОРОНА** باوقارانه ботамкинона, вазнинона: **бовиқорона ба гап даромадан**, **бовиқорона роҳ рафтан**.

**БОВИҶДОН** باوجدان он ки аз рӯи виҷдон амал мекунад; боинсоф; поквиҷдон, ҳалолкор.

**БОВИҶДОНӢ** باوجدانی бовиҷдон будан; боинсофӣ, поквиҷдонӣ, ҳалолкорӣ.

**БОВИҶДОНОНА** باوجدانانه боинсофона, ҳалолкорона, поквиҷдонона.

**БОҒ** باغ 1. қитъаи замини иҳоташудае, ки дар он дарахтони мевадору бемева ва гулҳои гуногун шинонда, сабзу хуррам карда шудааст, ҳадиқа, равза, бӯстон. 2. ҷои васеи сабзу хуррами сердолу дарахт ва гулу сабзаҳои зиёд, ки хиёбонҳои курсию харакдор ва тамошогоҳҳо дорад ва маҳалли истироҳати маданиии аҳолист, чорбоғ: **боғи (марказии) фарҳангу фароғат**, **боғи истироҳат**, **боғи шаҳрӣ**; **боғи ботаникӣ** *ниг.* **ботаникӣ**; **боғи ҳайвонот** муассисае, ки дар он ҳайвоноти гуногуни ҷаҳон барои тамошои мардум гузошта шудааст; **боғу роғ** боғ ва марғзор; **боғу бӯстон шудан** обод ва сабзу хуррам шудан; **боғи ирам** а) боғи афсонавӣ, ки гӯё Шаддод ном подшоҳи асотирӣ онро ҳамчун биҳишт сохта буд; б) *маҷ.* ҷои сабзу хуррам; ◊ **яке аз боғу дигаре аз роғ** берабт, беробита, бемаврид.

**БОҒАЙРАТ** باغیرت 1. ғайратманд, ғаюр, саъйкунанда, кӯшо; серҳаракат, чусту чолок: **ҷавони боғайрат**. 2. боору номус, боҳамият. 3. *ниг.* **боғайратона**.

**БОҒАЙРАТӢ** باغیرتی ғайратнокӣ, саъю кӯшиш

дoштан; серҳаракатӣ.

**БОҒАЙРАТОНА** **باغیرتانه** ғайратмандона, ғаюрона, бо саъю кӯшиш; фаъолона; чолокона.

**БОҒАРАЗ** **باغرض** *ниг.* **ғаразнок**.

**БОҒАРАЗОНА** **باغرضانه** аз рӯи ғараз, бо нияти бад (*барои манфиати худ*), муғризона.

**БОҒБАНД** **باغبند** бунёди қитъаҳои боғ, қисматҳои боғ.

**БОҒБОН** **باغبان** он ки мутасаддии муҳофизати боғ ва нигоҳубину парвариши дарахтони мевадору гулҳои он аст, нигаҳбони боғ.

**БОҒБОНӢ** **باغبانی** 1. амалу ҳунари боғбон: **боғбонӣ кардан**. 2. *ниг.* **боғдорӣ**.

**БОҒДОР** **باغدار** 1. соҳиби боғ. 2. мутахассиси боғдорӣ.

**БОҒДОРӢ** **باغداری** нигоҳубин ва парвариши боғ ҳамчун як соҳаи растанипарварӣ, мевапарварӣ: **гурӯҳи боғдорӣ**, **муассисаи боғдорӣ**; **боғдорӣ кардан** бо нигоҳубин ва парвариши боғҳо машғул шудан.

**БОҒИСТОН** **باغستان** ҷое, ки боғҳои зиёд дорад, ҷои сербоғ.

**БОҒӢ** **باغی** 1. *мансуб ба* **боғ**. 2. набототе, ки кошта рӯёнида мешавад; *муқоб.* **худрӯ** ва **ёбоӣ**: **пудинаи боғӣ**, **чормағзи боғӣ**.

**БОҒКОР** **باغکار** боғбон, нигоҳубин ва парваришкунандаи боғ.

**БОҒКӮЧӢ** **باغکوچی** кӯчидан ба боғ (*аз шаҳр дар мавсими тобистон*).

**БОҒНИШИН** **باغنشین** сокини боғ, истиқоматкунанда дар боғ.

**БОҒОТ** **باغات** 1. *ҷ.* **боғ**. 2. *маҷ.* маҳалу деҳоте, ки боғҳои зиёд дорад, боғистон.

**БОҒПАРВАР** **باغپرور** мутахассиси боғдорӣ, нигоҳубин ва парваришкунандаи боғҳои гулу мевадиҳанда.

**БОҒПАРВАРӢ** **باغپروری** *ниг.* **боғдорӣ**.

**БОҒПЕРО(Й)** **باغپیرا(ی)** *кит.* ороста ва перостакунандаи боғ, боғбон.

**БОҒСОЗ** **باغساز** *нав.* созандаи боғи фароғатӣ бо иншооти марбутаи он.

**БОҒСОЗӢ** **باغسازی** *нав.* бунёд кардани боғҳои фарҳангӣ дар шаҳру деҳот.

**БОҒУЛҒУЛА** **باغلغله** *ниг.* **ғулғуладор**.

**БОҒУНДА** **باغنده** *кит.* кулӯлаи пахтаи ҳаллоҷикарда барои риштан, поғунда.

**БОҒУРУР** **باغرور** мағрур, худписанд, ботакаббур.

**БОҒЧА** **باغچه** 1. *шакли тасғири* **боғ**; боғи хурди наздиҳавлигӣ: **боғчаи навсабз, боғчаи ҳавлӣ**. 2. муассисаи тарбиявию таълимии кӯдакони синни томактабӣ (*яъне аз 3 то 7 сола*): **боғчаи бачагон**, **боғчаю кӯдакистон**.

**БОҒЧАДОР** **باغچه‌دار** ҳавлии боғчадор, ҳавлие, ки одатан дар ҳаётааш боғи хурде дорад.

**БОҒШАҲР** **باغشهر** шаҳре, ки боғҳои зиёд, кӯча ва хиёбонҳои сабзу хуррам дорад.

**БОД I** **باد** 1. ҷараёни уфуқии ҳаво, вазиши ҳаво, шамол; яке аз чаҳор унсури ташкилдиҳандаи ҷаҳони ҳастӣ (*об, оташ, хок, бод*); **боди афғонӣ** шамоли сахту гарми ҷанубӣ, ки аз тарафи Афғонистон бо чанги регомез мевазад, тафбод; **боди мувофиқ // боди мурод** шамоли матлуб, ки ба ҳаракати киштиҳои бодбонӣ мусоидат мекунад; **боди мухолиф // боди муқобил** шамоли номатлубе, ки аз рӯ ба рӯй вазида, ба ҳаракати киштӣ монеъ мешавад; **боди сабо** насими форам; **боди шурта** шамоле, ки мувофиқи рафти киштӣ мевазад. 2. ҳаво, пуф, дам, нафх; **бод додан** а) ба муқобили бод гузоштани чизе; шамол додани чизе (*барои хушконидан, хунук кардан ва г.*); б) *маҷ.* беҳуда сарф кардан (*пулро*), несту нобуд кардан; **бод кардан** а) шамол додан бо бодбезан ё чизи дигар (*барои хунук ё хушк кардани чизе*); б) пош додани ғалладонаи кӯфташуда барои тоза кардани он аз коҳ ва гарду чанг; 3. боде, ки аз шикам мебарояд, боди шикам, тиз. 4. нафхе, ки ба эътиқоди қадимиён дар натиҷаи хӯрдани баъзе ғизоҳо дар бадан пайдо мешудааст; варам, омос. 5. *тиб.* дарде, ки дар натиҷаи тамоман шифо наёфта боқӣ мондани осори ягон беморӣ пайдо мешавад; асари дар бадан мондаи ягон касалӣ: **боди нағзак**; **бод кашидан** а) аз як зарф ба зарфи дигар ё дар худи ҳамон зарф бардошта рехтани моеъ, гардон-гардон кардан (*мас.*, *чойро баъд аз дам кардан, шири дар дег ҷӯшидаистодаро барои надамидан бо кафлезе ё чумча кам-кам гирифта дубора ба*

*дег рехтан*); б) баромадагӣ ё варами узве аз бадан бар асари бемории (шамол хӯрдан) ва ё зарба; **боди фатқ** бемории дабба, чурра; ◊ **бар бод додан** а) беҳуда сарф кардан, зоеъ намудан; б) аз байн бурдан, несту нобуд кардан; **бар бод рафтан** зоеъ шудан; нест шудан; **ба боди дашном гирифтан** *маҷ.* сахт дашном додан; **ба боди фано рафтан** нобуд шудан, нест гардидан; **коҳи кӯҳнаро бод кардан (додан)** ягон кор ё воқеаи нохуши гузаштаро ба ёд овардан; ягон сухани гузаштаро ба хотир овардан; **нафасатро бод барад**! сухани бадат бо худат нест шавад (*таъбири дашном, ки дар мавриди гапи шуме задани касе гуфта мешавад*).

**БОД** II باد *шакли кӯтоҳшудаи* **бошад** (*дар хитоб*): **зинда бод**!, **нест бод**!, **ҷонам фидои ту (шумо) бод**!; **муборак бод**! табрик мекунам, табрик мегӯям; **ҳалолат бод** офарин!, аҳсан!; **ҳар чӣ бодо бод**! ҳар чӣ шуданӣ бошад, шудан гирад! (*дар мавриди таваккалан ба коре даст задан гуфта мешавад*).

**БОДА** باده май, шароб; **бодаи гулгун** майи сурх, шароби лаългун; **бодаи ноб** шароби соф, майи бедурд (беғаш, рақиқ); **бода кашидан** шаробнӯшӣ кардан, май нӯшидан.

**БОДАБДАБА** بادبدبه дабдабанок, пурдабдаба, баландовоза, бо шукӯҳу карруфар: **зиёфати бодабдаба**, **тӯйи бодабдаба**.

**БОДАВЛАТ** بادولت *ниг.* **бадавлат**.

**БОДАГУСОР** باده‌گسار боданӯш, майнӯш, шаробхӯр.

**БОДАГУСОРӢ** باده‌گساری боданӯшӣ, майнӯшӣ, шаробнӯшӣ.

**БОДАДЕҲ** باده‌ده *ниг.* **бодакаш**.

**БОДАКАШ** باده‌کش 1. соқӣ. 2. майнӯш, шаробхӯр.

**БОДАКАШӢ** باده‌کشی 1. бодакаш будан, соқигӣ кардан. 2. майнӯшӣ, шаробхӯрӣ.

**БОДАНГЕЗ** بادانگیز ангезандаи бод, бодовар.

**БОДАНӮШ** باده‌نوش майнӯш, майхӯр, шаробхӯр.

**БОДАНӮШӢ** باده‌نوشی бода нӯшидан, майнӯшӣ, шаробхӯрӣ.

**БОДАПАЙМО** باده‌پیما *ниг.* **боданӯш**.

**БОДАПАЙМОӢ** باده‌پیمایی *ниг.* **боданӯшӣ**.

**БОДАПАРАСТ** باده‌پرست майпараст, майзада, дӯстдори шаробнӯшӣ.

**БОДАПАРАСТӢ** باده‌پرستی майпарастӣ, муштоқи шаробнӯшӣ будан.

**БОДАРАНГ** باده‌رنگ ба ранги шароби сурх, сурхранг.

**БОДАСТУПО** بادست‌وپا *ниг.* **бадаст (бадаступо)**.

**БОДАФРОҲ** بادافراه *кит.* муҷозот, ҷазо, подош.

**БОДАФУРӮШ** باده‌فروش фурӯшандаи бода, майфурӯш.

**БОДАФУРӮШӢ** باده‌فروشی амали майфурӯшӣ, май фурӯхтан.

**БОДАХОНА** باده‌خانه майхона, хонаи шаробфурӯшӣ, майкада.

**БОДАХОР** باده‌خوار *кит., ниг.* **боданӯш**.

**БОДАХОРӢ** باده‌خواری *кит., ниг.* **боданӯшӣ**.

**БОДАХОҲ** باده‌خواه бодаҷӯ, майталаб, шаробдӯст.

**БОДАҲО** بادها соҳибақлу ҳуш, бозаковат.

**БОДБАДАСТ** بادبدست *маҷ.* бенасиб, бебаҳра, бечиз, тиҳидаст.

**БОДБАНД** بادبند *кит.* қисми тақвияткунандаи деворҳои бино ба муқобили бод, заминҷунбӣ *ва г.*, ки аз чӯб ё оҳан сохта мешаванд.

**БОДБАНДӢ** بادبندی бодбанд кардан, тақвияти сохтмонҳо бо чӯбу оҳану бетон.

**БОДБАРАК** بادبرک чизест, ки бачагон аз коғазу найи тунуктарошида ё чӯбҳои тунук ва шиpеш сохта, ресмон баста, дар вақти вазидани бод ба ҳаво сар медиҳанд.

**БОДБАРАКБОЗ** بادبرک‌باز бачагоне, ки бо бодбарак бозӣ мекунанд; бодбодакбозӣ.

**БОДБАРАКБОЗӢ** بادبرک‌بازی бозии бачагон бо бодбарак: **бодбаракбозӣ кардан**.

**БОДБАРАКПАРРОНӢ** بادبرک‌پرانی сар додани бодбарак; бодбаракбозӣ: **бодбаракпарронӣ кардан**.

**БОДБЕЗАК** بادبیزک он чи вақти гармои ҳаво худро бо он шамол медиҳанд, мирваҳа.

**БОДБЕЗАКМОНАНД** بادبیزکمانند шабеҳи бодбезак, мисли бодбезак.

**БОДБЕЗАКШАКЛ** بادبیزک‌شکل монанди бодбезак, шаклан чун бодбезак.

**БОДБЕЗАН** بادبیزن *ниг.* **бодбезак**.

**БОДБОН** بادبان пардаи махсусест, ки дар киштиҳои бодӣ онро ба муқобили бод кашида, бо қуввати шамол киштиро ба ҳаракат меоваранд.

**БОДБОНДОР** بادبان‌دار муҷаҳҳаз бо бодбон: **киштии бодбондор**.

**БОДБОНӢ** بادبانی *мансуб ба* **бодбон**; **киштии бодбонӣ** киштие, ки ба воситаи бодбон ҳаракат мекунад.

**БОДБУР** بادبر :**доруи бодбур** доруе, ки боди шикаму меъдаро рафъ мекунад.

**БОДВОР** بادوار монанди бод, бод барин; тез, зуд, шитобон.

**БОДГАР** بادگر он ки ғаллаи дар хирман кӯфтаро ба ҳаво пош дода, аз гарду коҳ тоза мекунад.

**БОДГАРДОН** بادگردان *ниг.* **шамолгардон**; **дарахтзори бодгардон**, дарахтзоре, ки махсус барои гирифтани пеши роҳи шамолҳои харобиовар бунёд мекунанд.

**БОДГАРӢ** بادگری амали бодгар; ба ҳаво пош додани гандум ва дигар ғалладона барои тоза кардан аз коҳу гард.

**БОДГИР** بادگیر 1. сӯрохе дар девор ё сақфи хонаҳо барои тоза кардани ҳавои хона; бодкашак. 2. ҳар чизе, ки пеши бодро бигирад.

**БОДГИРИФТА** بادگرفته *сифати феълии замони гузашта аз* **бод гирифтан**; варамкарда, омосида.

**БОДҒАР//БОДҒАРД** بادغرد//بادغر *кҳн.* шамолҷо, шамолгоҳ; ҷое, ки бод аз ҳар тараф ба он ҷо медарояд (*монанди хонаи тобистонӣ*).

**БОДДАРО** باددرا *ниг.* **бодгир** 1.

**БОДДАСТ** باددست он ки дар даст пул нигоҳ дошта наметавонад, исрофкор, бесарфа.

**БОДДАСТӢ** باددستی исрофкорӣ, беҳудахарҷӣ.

**БОДДИҲАК** باددهک *кишов.* мошин барои шамол додани ғаллаи кӯфта ва ҷудо кардани дон.

**БОДДИҲАНДА** باددهنده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **бод додан**. 2. бодгар.

**БОДДОР** باددار 1. ҳаводор, пур аз ҳаво. 2. бодгирифта; варамкарда, варамдор.

**БОДИГАР** بادی‌گر *ниг.* **бодгар**.

**БОДИГАРӢ** بادی‌گری 1. *ниг.* **бодгарӣ**. 2. *гуфт.*, *ниг.* **бодигӣ**.

**БОДИГӢ** بادیگی *гуфт.* кибр, ғурур, нахват; ҳавобаландӣ, калонигарӣ.

**БОДИЁН** بادیان *бот.* растании ҳамешасабз, ки тухми хушбӯ дорад ва дар тиб ва хӯроквориӣ истифода мебаранд.

**БОДИЁНА** بادیانه *ниг.* **бодиён**.

**БОДИЁНАТ** بادیانت диндор, тақводор.

**БОДИЁНӢ** بادیانی *мансуб ба* **бодиён**; **ҳалвои бодиёнӣ** як навъ ҳалво, ки барои хушбӯӣ ба он донаҳои бодиён ҳамроҳ карда мешавад.

**БОДИҚҚАТ** بادقّت 1. диққаткорона; тамоми диққатро ба як нуқта равона карда; ҳама тан чун гӯш шуда: **бодиққат мутолиа кардан**, **бодиққат аз назар гузарон(и)дан, бодиққат шунидан**. 2. дақиқкор, нозук; борикбин, нуктасанҷ.

**БОДИҚҚАТӢ** بادقّتی бодиққат будан дар иҷрои корҳо, бодиққатона амал кардан, дақиқкорӣ.

**БОДИЛ** بادل пурдил, далер, шуҷоъ, бодилу ҷигар.

**БОДИНОН** بادعنان *маҷ.* аспи тезрав, бодпо.

**БОДИНҶОН** بادنجان як навъ сабзавоти хӯрокист, ки самари он ба шакли бодиринг, вале бунафш ё сиёҳранг аст ва онро бирён карда ё дар намакоб хобонда мехӯранд; **бодинҷон арзон**, **харҷако (харҷҷо) дорад** (*зарб.*).

**БОДИРИНГ** بادرنگ растании полизӣ бо ҳосили сабзранг ва борики дароз, хиёр; **бодиринги намакӣ // бодиринги шӯр** бодиринги дар намакоб хобондашуда.

**БОДИЯ** I بادیه дашти беобу алаф, биёбон, саҳро, ҳомун.

**БОДИЯ** II *а.* بادیه *кит., кҳн.* зарфи калони мисин; косаи калон.

**БОДИЯГАРД** بادیه‌گرد 1. биёбонгард. 2. кӯчманчӣ.

**БОДИЯГАРДӢ** بادیه‌گردی 1. биёбонгардӣ. 2. кӯчманчигӣ, кӯчигӣ.

**БОДИЯНИШИН** بادیه‌نشین 1. сокини бодия, биёбоннишин. 2. кӯчманчӣ, кӯчӣ, ғайримуқим: **қабилаҳои бодиянишин**.

**БОДИЯНИШИНӢ** بادیه‌نشینی 1. бодиянишин будан. 2. тарзи ҳаёти кӯчманчиён, кӯчманчигӣ.

**БОДИЯПАЙМО** بادیه‌پیما *ниг.* **бодиягард**.

**БОДӢ** بادی 1. бо қувваи бод коркунанда, бо қуввваи бод ҳаракаткунанда: **киштии бодӣ**, **осиёи бодӣ**, **таппонча ё туфанги бодӣ**. 2. *мансуб ба* **бод**; **бодӣ шудани гандум** майда гашта, қобили чош шудани гандум дар хирман. 3. *маҷ.* лофзан, мутаккабир, ҳавобаланд, калонгир.

**БОДКАРДА** بادکرده 1. пуршуда аз ҳаво, ҳавогирифта. 2. варамкарда.

**БОДКАШ** بادکش 1. *ниг.* **бодгир**; **бодкаши чилим** сӯрохи ҳаводарои чилим (*ба андозае, ки бо нӯги ангушт пӯшонидан мумкин аст*). 2. *тиб.* зарфи шишагии махсусест, ки барои пӯсти баданро кашида, суръатнок кардани ҳаракати хун ба тахтапушти бадани бемори шамолхӯрда мегузоранд.

**БОДКАШАК** بادکشک даричаи ҳаводарои тиреза, бодгир.

**БОДМОНАНД** بادمانند ба монанди бод, шабеҳи бод.

**БОДМӮРӢ** بادموری роҳи ҳавокашӣ дар девор.

**БОДНАМО** بادنما олате, ки самти вазиши бодро нишон медиҳад.

**БОДНОК** بادناک боддор, дорои боду шамол.

**БОДО** بادا *ниг.* **бод** II: **ҳар чӣ бодо бод**!

**БОДОБОД** باداباد барои муборакбодӣ ва таҳсину офарин гуфта мешавад.

**БОДОВАРД** بادآورد 1. чизе, ки бод овардааст, он чи шамол ҳамроҳ овардааст. 2. *маҷ.* ҳар чизе, ки муфт ва бе меҳнат ба даст омадааст, ройгон: **бозёфти бодовард**, **фоидаи бодовард**. 3. номи яке аз ганҷҳои Хусрави Парвиз.

**БОДОВАРДА** بادآورده бе ранҷу азоб ба дастомада, муфту ройгон омада.

**БОДОВАР** بادآور хусусияти нӯшиданӣ ё хӯрданӣ, ки истеъмоли онҳо барои баъзе касон номувофиқ, яъне зарарнок буда, дами шикам меоварад.

**БОДОМ** بادام дарахте, ки аввали баҳор пеш аз дигар дарахтон гул мекунад ва мағзи донаки он бомаза ё талх аст, лавз: **бодоми заминӣ, бодоми коғотӣ, бодоми кӯҳӣ, бодоми талх, бодоми шириндона, мағзи бодом**.

**БОДОМАК** بادامک *шакли тасғири* **бодом**; **бодомаки гулӯ** бофтаҳои лимфатикӣ, ки дар ҳалқ ба шакли донаи бодом ҷамъ шудааст, лавзатайн.

**БОДОМГУЛ** بادام‌گل *ниг.* **бодомчагул**.

**БОДОМЗОР** بادامزار ҷое, ки дарахтони зиёди бодом дорад, дарахтзори бодом.

**БОДОМӢ** بادامی 1. аз мағзи бодом тайёршуда; **ҳалвои бодомӣ**. 2. бодомшакл, монанд ба шакли донаки бодом: **чашм(он)и бодомӣ**.

**БОДОМИСТОН** بادامستان *ниг.* **бодомзор**.

**БОДОМЧА** بادامچه 1. *шакли тасғири* **бодом**. 2. як намуди бодоми худрӯй.

**БОДОМЧАГУЛ** بادامچه‌گل нақши бодомшакл (*дар тоқӣ ва г.*).

**БОДОМЧАШМ** بادامچشم дорои чашмони шабеҳи донаки бодом дарози кунҷҳояш борик: **духтари бодомчашм**.

**БОДОМШАКЛ** بادامشکل монанд ба донаки бодом: **чашми бодомшакл**.

**БОДОМШИКАН(АК)** بادامشکن//بادامشکنک анбӯр барои шикаста мағзашро гирифтани донаки бодомро гирифтан.

**БОДОСО** بادآسا *маҷ.* тез, зуд; бошитоб: **бодосо рафтан**.

**БОДПАЙМО(Й)** بادپیما(ی) 1. *ниг.* **бодрафтор**: **аспи бодпаймо**. 2. асп ё шутури тезрафтор. 3. *маҷ.* ҳарзагӯй ва беҳудакор; одами бодӣ, лофзан.

**БОДПАЙМОӢ** بادپیمائی 1. тезрафторӣ, бодрафторӣ. 2. *маҷ.* ҳарзагӯӣ ва беҳудакорӣ; бодигарӣ.

**БОДПО(Й)** بادپا(ی) 1. тезрав, тезрафтор, даванда: **аспи бодпо**. 2. *маҷ.* аспи тезрафтор.

**БОДРАНГ** I بادرنگ 1. турунҷ, навъе аз афлесун,

ки пӯсташ дурушт, зард ва хушбӯст. 2. бодиринг, хиёр.

**БОДРАНГ** II بادرنگ 1. бодмонанд, шабеҳи бод. 2. *маҷ.* аспи бодпо, даванд.

**БОДРАНҶБӮЯ** بادرنجبویه *кит., бот.* як навъ гиёҳест, ки барои муолиҷаи тангии нафас ба кор мебурданд.

**БОДРАФТОР** بادرفتار тезрафтор, тезрав; чусту чолок.

**БОДРЕЗ//БОДРЕЗАК** بادریز//بادریزک меваи кирмзада ё пухтарасида, ки бо вазиши бод ба таги дарахт рехтааст.

**БОДРЕСА** بادریسه чӯб ё чарме, ки барои дар як ҷо печидани ресмон дар гирди гулӯи дуки чархи ресмонресӣ устувор карда мешавад.

**БОДРУМ** بادرم *кит.* беҳуда, табоҳ, абас.

**БОДРУЧ** بادروج навъи райҳони кӯҳӣ бо баргҳои хурду реза ва гулҳои сурхранг, ки донаи он тухми шарбатӣ номида мешавад.

**БОДРӮЗА** بادروزه *кҳн.* чизҳои даркории ҳаррӯза дар зиндагӣ, ҳамчун хӯрок, либос *ва г.*

**БОДРӮЯ** بادرویه ҷои бисёр шамолдошта; бодхез, шамолрӯя.

**БОДСАНҶ** I بادسنج *обхш.* олат барои санҷидани қувваи вазиши бод.

**БОДСАНҶ** II بادسنج *маҷ.* ҳарзагӯӣ, ҳарзакор, беҳудакор; хомтамаъ.

**БОДСАР** بادسر пурғурур, мутакаббир, гарданшах

**БОДСОР** بادسار 1. сабук, бетамкину виқор. 2. *маҷ.* сабуксайр, тезгард.

**БОДСОРӢ** بادساری бодсор будан, ғуруру такаббур кардан.

**БОДХЕЗ** بادخیز шамолгоҳ, шамолҷо, ҷои сершамол, бодрӯя: **дараи бодхез**.

**БОДХОН** بادخوان гузаргоҳи бод, сӯрох ва равзанаи бодгузар дар хона.

**БОДХӮР** بادخور 1. ҷое, ки дар он ҷо бод бисёр мевазад. 2. истироҳат ё танаффус дар миёни фаъолият ё кори хастакунанда.

**БОДХӮРА** بادخوره *тиб.* яке аз навъҳои сили пӯст, ки бадани одамро хӯрда рафтан мегирад; *муқ.* **бодхӯрда** 2.

**БОДХӮРАК** بادخورک *зоол.* парандаест парастумонанд ва аз гунҷишк калонтар, ки қариб ҳамеша дар парвоз аст.

**БОДХӮРДА** بادخورده 1. дар шамол хушкшуда. 2. гирифтор ба бемории бодхӯра, бо таъсири бемории бодхӯра нобудшуда (*одатан як қисми бинӣ, лаб ва г.*).

**БОДШИКАН** بادشکن *тиб.* дору ё хӯроке, ки бод ва варами шикамро аз байн мебарад.

**БОЕЪ** *а.* بایع байъкунанда, фурӯшанда.

**БОЁНА** بایانه ба одамони бой хос, хоси давлатдорон.

**БОЖ** باژ *шакли дигари* **боҷ**.

**БОЖГОҲ** باژگاه *ниг.* **боҷгоҳ**.

**БОЖГУНА** باژگونه *шакли дигари* **вожгуна**.

**БОЖДОР** باژدار *ниг.* **боҷдор**.

**БОЖСИТОН** باژستان *ниг.* **боҷситон**.

**боз** باز 1. *асоси замони ҳозира* аз **бохтан**. 2. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънои* машғулшаванда: **бедонабоз, қиморбоз**, **ҳуққабоз**; **созу боз** зебу зинат, ороиш. 3. *ҷузъи пешини калимаҳои мураккаб ва феълҳо ба маънои* дубора, аз нав рӯй додан, такрор ёфтани амал: **бозгаштан**, **бозомадан**, **бозомӯзӣ**.

**БОЗ** I باز 1. бори дигар, аз нав;, муҷаддадан, такроран, дубора: **боз такрор кардан**, **боз пурсидан**, **боз мурочиат кардан**, **боз фикр карда дидан**; **боз ҳам** а) ин дафъа ҳам; б) аз пештара зиёдтар, бештар аз собиқ. 2. илова бар ин, ба болои ин, ба замми ин, низ, ҳам, ғайр аз ин: **сабр кардан**, **боз 5-сентнерӣ ҳосил додан**, **боз ба куҷо равам**. 3. *пасванд* давомнокии амалро ифода мекунад; дар муддати…, ин ҷониб: **ду рӯз боз**, **се ҳафта боз**, **чанд вақт боз**, **чандин сол боз**, **солҳо боз**, **кайҳо боз**; **аз бозе ки**… аз вақте ки…, аз он даме ки…; **аз қадим боз** аз замонҳои қадим сар карда то имрӯз…; **дер боз** хеле вақт мешавад, ки… 4. *ҳиссачаи таъкидӣ* мабодо.

**БОЗ** II باز кушода, яла, во; *муқоб.* **баста**; **боз кардан** кушодан, во кардан (*дару тиреза, занҷиру қулф ва г.*); **боз шудан** кушода шудан;

◊ **дари** *касе* **ба рӯи** *касе* **боз будан** ба пазирой ва қабули касе тайёр будани касе; ба хизмати касе ҳозир будани касе; **даҳон боз кардан//лаб боз кардан** ба сухан даромадан, гап задан; **даҳонаш боз монд** ҳайрон шуд, мутаҳаййир шуд.

**БОЗ** III باز парандаи қавичанголи нӯлдароз, ки парандагон ва ҳайвоноти майдаро шикор мекунад, қуш: **бози дастомӯз**, **бози шикорӣ**.

**БОЗ** IV باز *кит., ниг.* **қулоч**.

**БОЗА** بازه *кҳн.* **чӯбдаст**.

**БОЗАВҚ** باذوق соҳиби завқ, завқманд: **мардуми бозавқ**, **хонандаи бозавқ**.

**БОЗАКОВАТ** باذکاوت закӣ, хуштабъ, боистеъдод.

**БОЗАНДА** بازنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **бохтан**; бозидоранда (*мас.*, *дар қимор пули худро*); бозикунанда, бозигар.

**БОЗАНДЕШИДАН** بازاندیشیدن дубора андеша кардан, аз нав фикр кардан.

**БОЗАРБА** باضربه боқувват, сахт; бошиддат.

**БОЗАРГОН//БОЗУРГОН** بازرگان савдогар, тоҷир.

**БОЗАРГОНӢ//БОЗУРГОНӢ** بازرگانی савдогарӣ, тиҷорат, харидуфурӯш.

**БОЗАРОФАТ** باظرافت 1. соҳиби зарофат, зариф. 2. зарифона, хуштабъона.

**БОЗАРОФАТӢ** باظرافتی бозарофат будан, зарофатнокӣ; хуштабъӣ.

**БОЗАФАР** باظفر зафарманд, соҳибзафар, ғолиб: **бозафар будан**.

**БОЗАФКАНДАН** بازافکندن 1. афкандан, густурдан ба рӯи замин, паҳн кардан. 2. ба ақиб партофтан, ба таъвиқ андохтан.

**БОЗБАСТА** بازبسته 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **бозбастан**. 2. хешу табор (*бештар дар шакли ҷамъ меояд*), вобастагон.

**БОЗБАСТАН** بازبستن 1. бастан, пайванд кардан; банд кардан. 2. дубора пайванд кардан.

**БОЗБИНӢ** بازبینی аз нав дида баромадан ва баррасӣ кардан.

**БОЗБОН** بازبان нигоҳдоранда ва парваришкунандаи боз, қушбон.

**бозгард** بازگرد *асоси замони ҳозира аз* **бозгаштан**; бозгарданда, пасгард: **дастгоҳи бозгарди мушаки кайҳонӣ**.

**БОЗГАРДАНДА** بازگردنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **бозгаштан**; *ниг.* **бозгард**.

**БОЗГАРДИДАН** بازگردیدن *ниг.* **бозгаштан**.

**БОЗГАРДОН(И)ДАН** بازگرداندن//بازگردانیدن *тарзи бевоситаи* **бозгардидан**; пас гардондан, гашта додан.

**БОЗГАШТ** بازگشت баргаштан, гашта омадан, пас гаштан; **дар бозгашт** вақти баргаштан.

**БОЗГАШТА** بازگشته *сифати феълии замони гузашта аз* **бозгаштан**; баргашта, гардонда, пас: **бозгашта гирифтан, бозгашта додан**.

**БОЗГАШТАН** بازگشتن баргаштан, бозомадан, гашта омадан; гашта рафтан, ба ҷои пештара рафтан, раҷъат намудан; ба ҳоли пештара баргаштан: **аз саёҳат бозгаштан**, **аз шаҳр бозгаштан**, **ба ватан бозгаштан**.

**БОЗГАШТӢ** بازگشتی *ниг.* **бозгашт**.

**БОЗГАШТНОПАЗИР** بازگشت‌ناپذیر бозгаштнадошта, бебозгашт, баргаштанопазир.

**БОЗГИРИФТАН** بازگرفتن пас гирифтан, аз нав гирифтан; гирифтан, қабул кардан; нигоҳ доштани касе ё чизе дар ҷое; боздошт кардан, тавқиф кардан; боздоштан, мутаваққиф кардан.

**БОЗГИРӢ** بازگیری markup азнавгирӣ, дубора гирифтан.

**БОЗГУЗАШТАН** بازگزشتن гузаштан, убур кардан.

**БОЗГУЗОШТАН** بازگذاشتن 1. раҳо кардан, даст кашидан аз коре ё чизе. 2. вогузоштан.

**БОЗГУНА** بازگونه *ниг.* **вожгуна**.

**БОЗГУСАСТАН** بازگسستن ҷудо кардан, кандан, қатъи робита кардан, буридани алоқа.

**БОЗГУСТУРДАН** بازگستردن паҳн кардан, густурдан.

**БОЗГУФТАН** بازگفتن такроран гуфтан; муфассал нақл кардан.

**бозгӯ(й)** بازگو(ی) *асоси замони ҳозира аз* **бозгуф-**

**тан**.

**БОЗГӮӢ** بازگوئی *исми амал аз* **бозгуфтан**; баён кардан.

**БОЗГӮӢ** بازگوی гашта нақл кардани чизи хонда ё шунида; нақли муфассал кардан.

**БОЗГӮКУНАНДА** بازگوکننده баёнкунанда, шарҳдиҳанда, баёнгар.

**БОЗДЕҲ** بازده даромаднокӣ; самаранокӣ, маҳсулнокӣ.

**БОЗДЕҲӢ** بازدهی *ниг.* **боздеҳ**.

**БОЗДИД** بازدید 1. воҳӯрӣ баъд аз ҷудоӣ; дидорбинӣ, мулоқот. 2. сафари ҷавобии расмӣ: **боздиди расмӣ**, **боздид кардан** ташриф овардан, мулоқот кардан; **диду боздид** мулоқот, дидорбинӣ; зиёрат(-и дӯстон).

**БОЗДИДКУНАНДА** بازدیدکننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **боздид кардан**; ташрифоваранда.

**БОЗДОД** بازداد *ҳуқ.* супурдани ҷинояткор аз тарафи давлате ба давлати дигар, ки ҷинояткор шаҳрванди он аст (*барои ба ҷавобгарӣ кашидан ё ба иҷро расондани ҳукми судӣ*), экстрадитсия.

**БОЗДОДАН** بازدادن пас додан, гардонда додан.

**БОЗДОНИСТАН** بازدانستن 1. фарқ гузоштан ё ташхис додани чизҳо. 2. шинохтан, баҷооварӣ.

**БОЗДОР** بازدار сайёде, ки бо боз ё дигар мурғони шикорӣ сайд мекунад; *ниг.* **бозбон**.

**БОЗДОРАНДА** بازدارنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **боздоштан**; он ки боздошт мекунад, ҷилавгир, пешгиранда.

**БОЗДОРӢ** I بازداری *исми амал аз* **боздоштан**; боздошт, манъ кардан.

**БОЗДОРӢ** II بازداری боздор будан, нигоҳ доштани боз ва парвариш кардани он.

**БОЗДОШТ** بازداشت нигоҳдошт, нигоҳдорӣ, манъ кардан; нигоҳ доштан аз чизе.

**БОЗДОШТА** بازداشته *сифати феълии замони гузашта аз* **боздоштан**; зиндонӣ, маҳбус.

**БОЗДОШТАН** بازداشتن нигоҳ доштан аз чизе, монеъ шудан; манъ кардан; хобондан (*кореро*); пеши роҳи касеро гирифтан; ба истодан маҷбур кардан, нагузоштан: **аз рафтан (роҳ) боздоштан**, **аз гиря (ханда) боздоштан**, **аз ҳуҷум (ҷанг) боздоштан**.

**БОЗДОШТГОҲ** بازداشتگاه ҷое, ки боздоштшудагонро нигоҳ медоранд, маҳалли боздоштагон.

**БОЗДОШТШУДА** بازداشتشده дастгиршуда.

**БОЗЕҲН** باذهن боҳушу боақл.

**БОЗЁБӢ** بازیابی дубора ёфтан ва пайдо кардани чизе.

**БОЗЁФТ** بازیافت 1. чизи тоза ба даст даромада, нав ёфтшуда; кашфиёт; **шӯъбаи бозёфтҳо** шӯъбае, ки чизҳои гумкардаи одамон ёфта шаванд, он ҷо нигоҳ дошта мешаванд. 2. фоида, нафъ; чизи бемеҳнат ба даст омада.

**БОЗЁФТА** بازیافته *сифати феълии замони гузашта аз* **бозёфтан**; дубора ба даст омада, аз нав пайдо шуда.

**БОЗЁФТАН** بازیافتن тоза ба даст даровардан, аз нав ёфтан; чизи аз даст рафтаро гашта ба даст даровардан.

**БОЗИГАР** بازیگر 1. бозикунанда, иштироккунандаи ягон бозӣ (*футбол, билиярд, шоҳмот, қимор ва г.*). 2. *гуфт.* рақскунанда, раққос. 3. иҷрокунандаи ягон нақш дар филм, театр ва сирк. 4. *маҷ.* шӯх; серҳаракат, беором: **бачаи бозигар**, **аспи бозигар**, **чашми бозигар**.

**БОЗИГАРДОН** بازیگردان 1. бозигаре, ки ҳангоми бозӣ бозигарони вобастаи худро бо машварат ва амалҳои дигар идора мекунад. 2. он ки дар намоиш ва филмҳо лӯхтакҳоро ба ҳаракат оварда, онҳоро намоиш медиҳад.

**БОЗИГАРДОНӢ** بازیگردانی амали бозигардон.

**БОЗИГАРӢ** بازیگری 1. амали бозигар дар филму намоишҳо. 2. шуғли бозигар. 3. найрангбозӣ, ҳуққабозӣ.

**БОЗИГОҲ** بازیگاه *кит.* ҷои махсус барои бозӣ.

**БОЗИГӮШ** بازیگوش *кит.* бозидӯст; шӯху шанг, густох.

**БОЗИДАН** بازیدن 1. *ниг.* **бохтан**. 2. бо ягон бозӣ (*футбол, шоҳмот ва г.*) машғул будан, бозӣ кардан; **нақш бозидан** а) иҷро кардан ягон нақшро дар филм, театр ё сирк; б) бо асар ё фаъолияти худ дар ягон соҳа мақомеро ишғол кардан; в) *маҷ.* аҳамият доштани чизе

дар коре.

**БОЗИДЕҲ** بازیده фиребдиҳанда, фиребгар.

**БОЗИЛ** *а.* باذل базлкунанда, бахшанда, сахӣ.

**БОЗИН** بازین бо ин, боз.

**БОЗИНАТ** بازینت бо зебу зинат, зебо ородода.

**БОЗИНГАР** بازنگر *ниг.* **бозигар**.

**БОЗИСТОДАН** بازایستادن қатъ шудан ё қатъ кардан (-и ягон ҳаракат), таваққуф: **аз гардиш бозистодан**, **аз сухан бозистодан**; **бозистодани хун** аз ҷараён мондани хун, қатъ шудани резиши хун.

**БОЗИЧА** بازیچه 1. чизе, ки бо он бачагон бозӣ мекунанд, асбоби бозии кӯдакон (*аз қабили* зоча, мошинча, тракторча *ва г.*). 2. кори ғайриҷиддӣ, кори саҳл ва осон. 3. *маҷ.* олати дасти касе, чизи тобеи касе; **бозичаи дасти** *касе* **шудан** бо гуфтаи касе кор кардан, олати дасти касе шудан.

**БОЗИЧАФУРӮШ** بازیچه‌فروش фурӯшандаи бозичаҳои бачагон.

**БОЗИЧАФУРӮШӢ** بازیچه‌فروشی 1. ҷои фурӯхтани бозичаҳои бачагон: **дӯкони бозичафурӯшӣ**. 2. амали бозичафурӯш; бозичафурӯш будан.

**БОЗӢ** بازی 1. машғулияти шавқу ҳавасангез ё амали дигар барои андармонӣ, дамгирӣ ва ё мусобиқа (*аз қабили* шоҳмотбозӣ, билиярдбозӣ, теннисбозӣ, лухтакбозии бачагон *ва г.*); **бозии рафиқона** воҳӯрии ғайрирасмии ду ва зиёда аз тарафҳо дар ягон навъи бозӣ (*мас.*, *футбол*). 2. иҷрои нақш дар филму театру сирк; ҳунарнамоӣ; **нақшеро бозӣ кардан** а) иҷро кардани нақше дар филм, театр ва сирк; б) *маҷ.* мақом ва аҳамият доштани касе (чизе) дар коре. 3. *маҷ.* ҳаракат, ҷунбиш; **бозии бод** вазиши гарму форами бод; **бозии мавҷи дарё** ҷунбиши мавҷҳои дарё. 4. *маҷ.* рақс, усул. 5. *маҷ.* ҳила, найранг; фиреб. 6. ҳазл, шӯхӣ: **шӯхию бозӣ, хандаю бозӣ**. 7. маълум кардан ва баровардани бурдҳо ба вомбарг ва лотерея (*ба воситаи қуръакашӣ ва г.*): **бозӣ-бозӣ** бозикунон; ҳазлкунон, шӯхӣ ба шӯхӣ; **бозӣ дорондан** а) *тарзи бавоситаи* **бозӣ доштан**; б) ҷунбондан, ба ҳаракат даровардан; **бозӣ доштан** а) саргарм кардан, андармон кардан (*бо машғулияте, хусусан бачагонро*); б) ба ҷунбиш овардан, ҳаракат додан; **бозӣ кардан** а) худро саргарм (банд, андармон) кардан, машғули бозие шудан; б) иҷро кардани нақше дар театр, филм ва сирк; в) рақсидан, усул кардан; г) оҳиста ҷунбидан, нарм-нарм ҳаракат кардан; ғ) навохтан; д) *маҷ.* намудор будан; ҷилвагарӣ кардан, дурахшидан (*мас.*, *ашк дар чашм, табассум дар лаб, акси моҳ дар об*); **бо пул бозӣ кардан** а) дар қимори пулакӣ иштирок кардан; б) *маҷ.* ҳамеша серпул будан; пули зиёд доштан; ◊ **бозиҳои олимпӣ** мусобиқаҳои байналхалқии варзишгарон, ки аз соли 1896 дар ҳар чаҳор сол як бор гузаронида мешаванд, олимпиада; **бозӣ додан** фиреб додан, гӯл кардан касеро; **бозӣ кардани шамшер** (ё **тозиёна**) **дар сари** *касе* таҳдид кардан касеро, дар таҳти хавфу хатар нигоҳ доштан касеро; **ба доираи (ё нақораи)** *касе* **бозӣ кардан** аз рӯи нишондоди касе кор кардан, ба гуфтаи касе мутеона амал кардан; **бо сар бозӣ кардан** кори ниҳоят хавфнок кардан, бо коре, ки хавфи марг дорад, машғул шудан; **дили** *касе* **бозӣ кардан** ғайримӯътадил задани дил, берун аз ҳадди эътидол сахт тапидани дил (*мас.*, *аз ҳаяҷон*).

**БОЗКАШИДАН** بازکشیدن дурӣ ҷустан, парҳез кардан аз коре ё чизе.

**БОЗКУНАНДА** بازکننده азбайнбарандаи монеа ё садде, ки дар роҳи ҳаракат ё маҷро қарор дорад, кушоянда, бозгар.

**БОЗКӮШИДАН** بازکوشیدن кӯшиш кардан, саъй кардан; ҷаҳд кардан.

**БОЗМОНДА** بازمانده 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **бозмондан**. 2. боқимонда; пасмонда: **бозмондаи масолеҳи бинокорӣ**. 3. *маҷ.* авлод, насл; ворис (*бештар дар шакли ҷамъ – бозмондагон истеъмол мешавад*).

**БОЗМОНДАН** بازماندن 1. ақиб мондан, қафо мондан. 2. аз кор мондан, таваққуф намудан, истодан: **аз кор бозмондани мошин**, **аз ҳаракат бозмондани чизе**; **аз мева додан бозмондани дарахт** ҳосилдиҳиро қатъ кардани дарахт; **аз ҳаракат бозмондани** *касе* аз по афтодани касе.

**БОЗМОНОНДАН** بازمانانيدن 1. *шакли бавоситаи* **бозмондан**. 2. нигоҳ доштан (*аз коре*).

**БОЗНАМУДАН** بازنمودن *кит.* кушодан; ошкор

кардан, баён кардан.

**БОЗНИГАРӢ** بازنگری аз нав дида баромадан; бозрасии дубора, таҷдиди назар.

**БОЗНИШАСТА** بازنشسته *ниг.* **барҷомонда**.

**БОЗНОГАРД** بازناگرد бозгаштнадошта, такрорнашаванда.

**БОЗНОМА** بازنامه *нав.* варақаи махсуси почтавӣ барои мактуби боз ё табрикот.

**БОЗОМАДАН** بازآمدن бозгаштан аз ҷое, гашта омадан.

**БОЗОМӮЗӢ** بازآموزی *нав.* аз нав омӯхтани касбу ихтисосе; такмили донишҳо оид ба ихтисос.

**БОЗОНДАН** بازاندن *шакли бавоситаи* **бозидан**.

**БОЗОР** بازار 1. маҳалли махсуси харидуфурӯш, ки аз раставу дӯконҳои зиёде иборат аст: **бозори ғалла**, **бозори китоб**, **бозори болокушода**, **бозори болопӯшида**. 2. рӯзи муайяни харидуфурӯш, ки одатан ҳар ҳафта як ё ду бор барпо мегардад: **рӯзи бозор**; **бозори шаб // бозори шабона** бозоре, ки одатан дар шабҳои моҳи рамазон барпо мегардид; **шаби бозор** шаби бевоситаи баъди рӯзи бозор, яъне бегоҳи рӯзи душанбе (*ки одатан оши палав мепазанд*). 3. фурӯш; савдо, харидуфурӯш: **барои бозор**, **ба бозор баровардани** *чизе*; **бозори калоба** а) ҷои фурӯши калоба б) *маҷ.* ҷои пурмағал, серғавғо ва бетартиб; **бозори тез** савдои чаққон; серхаридорӣ; **бозор кушодан** бозор барпо кардан, ба фурӯш гузоштани молу чиз; **аз бозор мондан** ба фурӯш нарафтан; **бозори** *касе* **авҷ гирифтан // бозори** *касе* **барор ёфтан** а) зиёд шудани харидору талабгор ба чизи фурӯшии касе; б) ривоҷу равнақ ёфтани кори касе; **бозори** *чизе* **ё** *коре* **гарм шудан (тафсидан)** а) авҷ гирифтани савдо ва харидуфурӯши чизе; харидору талабгори зиёд пайдо шудан (*ба чизе ё коре*); б) равнақ ёфтани коре; **бозори** *чизе ё кореро* **гарм кардан** *киноя аз* ривоҷу равнақ додан, ба авҷаш расондан (кореро); **бозори** *чизе* **касод будан** набудани харидор (талабгор) аз чизе; суст будани савдои чизе; **сухани (гапи) хона ба бозор рост намеояд** (*мақ.*) дар мавриди мутобиқат накардан ё нодуруст баромадани маслиҳат ва мулоҳизаҳои пешакӣ ба сабаби тағйир ёфтани вазъият гуфта мешавад.

**БОЗОРАКӢ** بازارکی фурӯшанда ва харидор; аҳли бозор.

**БОЗОРГАРД** بازارگرد 1. дӯстдорандаи гардиш дар бозор. 2. он ки корҳои харидуфурӯшро ба ӯҳда дорад, бозорӣ.

**БОЗОРГАРДӢ** بازارگردی бозоргард будан; дар бозор (беҳуда) гаштан.

**БОЗОРГИР** بازارگیر талабгору харидораш зиёд, серхаридор: **моли бозоргир**.

**БОЗОРГОН** بازارگان *ниг.* **бозаргон**.

**БОЗОРГОНӢ** بازارگانی *ниг.* **бозаргонӣ**.

**БОЗОРГОҲ** بازارگاه маҳалле ё майдоне, ки дар он ҷо бозор барпо мегардад, бозорҷо.

**БОЗОРЁБ** بازاریاب он ки кораш ёфтани бозори хуб барои фурӯши маҳсулот аст.

**БОЗОРЁБӢ** بازاریابی шуғл ва амали бозорёб.

**БОЗОРИДӮЗ** بازاری‌دوز 1. дӯхташуда дар бозор аз тарафи дӯзандаи ношинос, ки одатан кайфияти хуб надорад ва кори дӯзанда пинҳонӣ аст. 2. дӯзандаи бозор, ки пинҳонӣ амал мекунад.

**БОЗОРИДӮЗӢ** بازاری‌دوزی дӯхтани чизе барои фурӯш дар бозору фурӯшгоҳҳо ба тариқи пинҳонӣ, молҳои беиҷозат дӯхташуда.

**БОЗОРИЁНА** بازاری‌یانه ба шеваи бозо–риён.

**БОЗОРИЗОДА** بازاری‌زاده фарзанди бозорӣ, бозорӣ.

**БОЗОРӢ** بازاری 1. *мансуб ба* **бозор**; **нони бозорӣ** ноне, ки барои фурӯш пухта шудааст. 2. дар бозор буда, аҳли бозор.

**БОЗОРНОГУЗАР** بازارناگذر касмахар, касод, ба фурӯш нараванда, ғайрибозоргир: **моли бозорногузар**.

**БОЗОРЧА** بازارچه *шакли тасғири* **бозор**; бозори хурд.

**БОЗОРЧӢ** بازارچی *гуфт.* он ки корҳои харидуфурӯшро ба ӯҳда дорад (*мас.*, *дар ягон оила*).

**БОЗОРҶО(Й)** بازارجا(ی) *ниг.* **бозоргоҳ**.

**БОЗОРШИНОС** بازارشناس *нав.* мутахассиси маркетинг (бозоршиносӣ), маркетолог.

**БОЗОРШИНОСӢ** بازارشناسی *нав.* амали бозоршинос, маркетинг.

**БОЗПАЙВАСТАН** **بازپیوستن** дубора ба ҳам омадан; аз нав пайванд шудан.

**БОЗПАРВАРДАН** **بازپروردن** парвариш додан, тарбия кардан.

**БОЗПАРВАРӢ** **بازپروری** *нав.* 1. тарбия ва ислоҳи шахсони нашъаманд ё бемор ва омода кардани онҳо барои бозгашт ба ҷомеа. 2. аз нав барқарор кардани нерӯ ва қувва ба роҳи варзишкорӣ ва реҷаи хӯрок. 3. маҳалле, ки дар он ҷо нашъамандон барои тарки одатҳои бад нигаҳдорӣ ва табобат мешаванд.

**БОЗПАРДОХТ** **بازپرداخت** *иқт.* пас додани қарз ба бонк ё муассисаи дигари молиявӣ.

**БОЗПАРДОХТАН** **بازپرداختن** *иқт.* қарзро баргардондан, пардохт кардан.

**БОЗПАС** **بازپس** қафо; ақиб; **бозпас додан** баргардонидан, гардонда додан; **бозпас мондан** ақиб мондан, қафо мондан.

**БОЗПАСГИРӢ** **بازپس‌گیری** дубора ба даст овардани он чи ки дар ихтиёри дигаре буд.

**БОЗПАСИН** **بازپسین** вопасин, охирин.

**БОЗПЕЧ** **بازپیچ** *кит.* 1. шаддаи мӯҳра, ки барои бозии тифл аз чӯби гаҳвора овезон карда мемонанд. 2. алвонҷ, арғунчак.

**БОЗПИРОӢ** **بازپیرائی** ороста ва зебо кардан, пироиш кардан.

**БОЗПУРС** **بازپرس** *ниг.* **муфаттиш**, истинтоқгар, пурсанда.

**БОЗПУРСИДАН** **بازپرسیدن** 1. пурсидан, тафтиш кардан. 2. аҳволпурсӣ кардан.

**БОЗПУРСӢ** **بازپرسی** *нав.* пурсиш; таҳқиқ; истинтоқ.

**БОЗПУХТ** **بازپخت** *нав.* коркарди ҳарорати филиз ва шиша, гармӣ додан ва сипас хунук кардани мавод барои нарм кардани онҳо ё тағйир додани сифати онҳо.

**БОЗРАС** **بازرس** *нав.* он ки дар идораи бозрасӣ кор мекунад, нозир.

**БОЗРАСӢ** **بازرسی** *нав.* низом ва идора – системаи назорат аз болои дуруст иҷро шудани қонун ва қарорҳои ягон соҳа, нозирот; инспексия; **бозрасии давлатии автомобилӣ** мақоми давлатӣ оид ба таъмини тартиботи истифодабарии нақлиёти автомобилӣ ва ҳаракат дар роҳҳо ва инчунин назорат бар онҳо.

**БОЗРАСТАН** **بازرستن** *кит.* наҷот ёфтан, раҳо шудан.

**БОЗРАФТАН** **بازرفتن** *кит.* рафтан; рафта расидан, восил шудан.

**БОЗСОЗӢ** **بازسازی** 1. навсозӣ, дигаргунсозӣ, ислоҳот. 2. *таър.* ислоҳоти куллӣ ва ҳамаҷонибаи ҷамъияти шӯравӣ, ки ҳукумати шӯравии собиқ соли 1985 эълон намуда буд.

**БОЗУ** **بازو** 1. қисми болои даст аз китф то оринҷ: **бозувони қавӣ**, **банди бозу**; **бокитфу бозу** тануманд; боқувват. 2. *маҷ.* зӯр, қувват, иқтидор; **бо зӯри бозу** ба воситаи зӯрӣ, бо ёрии қувва.

**БОЗУБАНД** **بازوبند** 1. асбоби зинати бозу, дастпона. 2. *д.* тӯморе, ки ба бозу мебананд.

**БОЗУДАРОЗ** **بازودراز** 1. дастдароз. 2. *кин.* қавидаст, зӯрманд, тавоно.

**БОЗӮ** **بازو** *ниг.* **бозу**.

**БОЗХАРИД** **بازخرید** *ниг.* **бозхаридан**.

**БОЗХАРИДАН** **بازخریدن** 1. дубора ва аз нав харидани чизе, ки қаблан фурӯхта ё бахшида шуда ё касе зӯран соҳибӣ кардааст. 2. харида озод кардани асир ё ғулом.

**БОЗХОНД** **بازخواند** *исми феълӣ аз* **бозхондан**; пас даъват карда гирифтан, ҷеғ зада гирифтан (*фиристода, гумошта ё интихобкардаи худро*): **бозхонди намоянда**.

**БОЗХОНДА** **بازخوانده** *сифати феълии замони гузашта аз* **бозхондан**; ҷеғзадагирифта, баргаштагирифта (*аз мансабе*).

**БОЗХОНДАН** **بازخواندن** пас даъват карда гирифтан, ҷеғ зада гирифтан (*фиристода, таъйинкарда ё интихобнамудаи хешро*).

**БОЗХОНӢ** **بازخوانی** 1. дубора хондани навишта ё матн. 2. хондани асари қадима барои таҳқиқи пажӯҳиш.

**БОЗХОСТ** **بازخواست** 1. пурсиш, пурсуҷӯ, пурсукови сабаби гуноҳ ё рафтори касе, таҳқиқ, тафтиш. 2. итоб; ҷазо; **бозхост кардан (намудан)** а) пурсуков кардани сабаби гуноҳ ё рафтори касе, таҳқиқу тафтиш кардан; б) ба

ҷавобгарӣ кашидан; ҷазо додан; ◊ **рӯзи бозхост** рӯзи қиёмат, охират, рӯзи растохез.

**БОЗХОСТАН** **بازخواستن** баргашта талаб кардан, пас талабидан.

**БОЗХОҲ** **بازخواه** хоҳанда, талабкунанда.

**БОЗҶУСТАН** **بازجستن** тафтиш кардан, таҳқиқ кардан.

**БОЗҶӮӢ** **بازجویی** тафтиш, таҳқиқ.

**БОЗШУМОРӢ** **بازشماری** *нав.* аз нав шумурдан, дубора ҳисоб кардан.

**БОИДРОК** **باادراک** соҳибидрок, бофаҳму фаросат, хушфаҳм, зирак.

**БОИЗЗАТ** **باعزت** иззатманд, арҷманд, азиз.

**БОИЗТИРОБ** **بااضطراب** бохавф, дорои изтиробу хавфу хотир.

**БОИҚТИДОР** **بااقتدار** муқтадир, тавоно, қавӣ, боқувват.

**БОИЛТИФОТ** **باالتفات** 1. он ки лутфу илтифот дорад; меҳрубон. 2. аз рӯи лутфу марҳамат, илтифоткорона.

**БОИЛТИФОТӢ** **باالتفاتی** боилтифот будан; лутфу марҳамат нишон додан; меҳрубонӣ.

**БОИМОН** **باایمان** имондошта, мӯъмин.

**БОИМТИЁЗ** **باامتیاز** имтиёзманд, бартаридор, афзалиятнок: **табақаҳои боимтиёз**.

**БОИМҶОН** **بایمجان** *ниг.* **бодинҷон**.

**БОИН** *а.* **بائن//باین** *кит.* ҷудо, ҷудошуда; **се талоқи боин** *д.* се талоқи ҷудокунанда (*зану шавҳарро*).

**БОИНСОФ** **باانصاف** он ки аз рӯи адлу инсоф амал мекунад, инсофдор, одил: **дузд бошу боинсоф бош** (*мақ.*).

**БОИНСОФӢ** **باانصافی** боинсоф будан; инсоф доштан, одилӣ.

**БОИНСОФОНА** **باانصافانه** аз рӯи адлу инсоф.

**БОИНТИЗОМ** **باانتظام** он ки интизом дорад, ботартиб.

**БОИНТИЗОМӢ** **باانتظامی** боинтизом будан, тартибу интизом доштан, интизомнокӣ.

**БОИРОДА** **بااراده** соҳибирода; дорои иродаи мустаҳкам.

**БОИС** **باعث** сабаб, мӯҷиб; **аз боиси**… а) аз сабаби …, ба сабаби…; б) барои …, ба хотири…; **боиси** *чизе* **гардидан (шудан**) сабабгори чизе шудан.

**БОИСМАТ** **باعصمت** покдоман, бегуноҳ.

**БОИСМАТӢ** **باعصمتی** боисмат будан, поку бегуноҳ будан.

**БОИСРОР** **بااصرار** истодагарона, исроркорона.

**БОИСТ** **بایست** лозим, зарур, воҷиб; бояд.

**БОИСТА** **بایسته** лозим, зарурӣ, сазовор, шоиста, муносиб.

**БОИСТАГӢ** **بایستگی** зарурат, лозимӣ, боиста будан; шоистагӣ, лаёқатмандӣ.

**БОИСТАН** **بایستن** лозим будан, зарур будан, даркор будан.

**БОИСТАНӢ** **بایستنی** *сифати феълии замони оянда* аз **боистан**; коре, ки иҷро шуданаш лозим ва зарур аст.

**БОИСТЕҲҚОҚ** **بااستحقاق** *кит.* сазовор, шоиста, ҳақдор.

**БОИСТЕЪДОД** **بااستعداد** соҳибистеъдод, истеъдоднок; қобилиятнок, болаёқат: **шоири боистеъдод**, **ҷавони боистеъдод**.

**БОИСТЕЪДОДӢ** **بااستعدادی** боистеъдод будан, истеъдоднокӣ; қобилиятнокӣ, лаёқатмандӣ.

**БОИФТИХОР** **باافتخار** бофахр, бовиқор.

**БОИФФАТ** **باعفت** аз шаҳват парҳезкунанда, парҳезгор, покдоман.

**БОИФФАТӢ** **باعفتی** покдоманӣ, парҳезгорӣ.

**БОИХТИСОС** **بااختصاص** ихтисоснок, соҳибихтисос; аз рӯи тахассусе таълимдида: **муаллими боихтисос**.

**БОИХТИСОСӢ** **بااختصاصی** ихтисоснокӣ, соҳибихтисосӣ, мутахассис будан.

**БОЙ** I *т.* **بای** сарватманд, давлатманд, молдор, ғанӣ, доро; ғайримӯҳтоҷ, таъмин; **забони бой** забони захираи луғавиаш зиёд ва сохти грамматикиаш мукаммал; **бой шудан (гардидан)** давлати фаровон ёфтан, соҳиби пулу моли зиёд шудан, сарватманд гардидан; **аз** *чизе* **бой будан** чизеро фаровон доштан, ба миқдори номаҳдуд соҳиб будан ба чизе.

**БОЙ** II بای :**бой додан** а) бохтан, мағлуб шудан, таслим гаштан, банд шудан (*дар ягон бозӣ, мусобиқа, гарав, мубоҳиса ва г.*); б) аз чизе маҳрум шудан, аз даст додан (*мас.*, *пулро дар қимор*); ◊ **дили худро бой додан** а) тарсидан, ҳаросидан; б) ба касе ошиқ шудан, ба ишқи касе гирифтор шудан; **корро бой додан** имкониятро аз даст додан, дар коре шикаст ёфтан; **сир бой надодан** замири дили худро пинҳон доштан; ҳолати ботинии худро махфӣ нигоҳ доштан; **худро бой додан** а) аз тарсу ҳарос чӣ кор кардани худро надониста мондан; б) харобу лоғар шудан (*муқ.* **худро гирондан**); в) худро аз даст додан; аз ҳол рафтан; **ҳеҷ чиз бой надодан** ягон зарар надидан; чизеро гум накардан.

**БОЙБАЧА** بایبچه 1. писари бой, фарзанди бой. 2. *маҷ.* калонхарҷ (*аз пули бедарди миён*).

**БОЙБАЧАГӢ** بایبچگی 1. бойбача будан. 2. *маҷ.* калонхарҷӣ (*аз пули муфт*); **бойбачагӣ кардан** калонхарҷӣ кардан.

**БОЙБАЧЧА** بایبچّه *гуфт., ниг.* **бойбача**.

**БОЙБИКА** بایبکه *кҳн.* бойзан, хӯҷаинзан.

**БОЙБОБО** بایبابا калимаест, ки одатан зердастон дар муроҷиат ба шахси сарватманд ба кор мебаранд.

**БОЙГОН** بایگان он ки кораш ҷо ба ҷо кардани маводи бойгонӣ аст.

**БОЙГОНӢ** بایگانی 1. муассисае, ки он ҷо ҳуҷҷатҳои кӯҳнаю қадима ва ёдгориҳои хаттӣ нигоҳ дошта мешаванд; шӯъбае дар муассиса, ки дар он ҳуҷҷатҳои кӯҳнаи он муассиса маҳфуз дошта мешаванд. 2. маҷмӯи дастнависҳо, мактубҳо ва дигар асноди *марбут ба* фаъолияти шахсе, архив: **бойгонии нависанда**.

**БОЙДИҲАНДА** بایدهنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **бой додан**.

**БОЙДОДА** بایداده *сифати феълии замони гузашта аз* **бой додан**; шахси бозиро бохта, мағлуб дар қимор ва ё мусобиқае.

**БОЙДУХТАР** بایدختر 1. духтари шахси бой. 2. духтари молу чиздор, духтари бадавлат.

**БОЙЗАН** بای زن 1. зани бой. 2. зани бадавлат; хӯҷаинзан, хӯҷаинзанак.

**БОЙИГАРӢ** بائگری маҷмӯи чизҳои қиматдошта (*хоҳ молу хоҳ канданиҳои фоиданок*); сарват, дорой, давлат: **бойигариҳои зеризаминӣ**, **бойигариҳои табиӣ**.

**БОЙИМҶОН** بایمجان *ниг.* **бодинҷон**.

**БОЙӢ** بائی 1. *мансуб ба* **бой(ҳо)**. 2. боигарӣ, давлатмандӣ, бой будан.

**БОЙЧА** بایچه *шакли тасғири* **бой**: бойи начандон калон; шахси нав пулу чизро дида.

**БОЙЧЕЧАК** بایچیچک *бот.* гиёҳи гули зарду сафедчадор, ки дар кӯҳу саҳро баъди тамом шудани барфҳо мерӯяд ва муждарасони баҳор шумурда мешавад, гули баҳман, наргис.

**БОЙШАВӢ** بایشوی *исми амал аз* **бой шудан**; сарватандӯзӣ, давлатғундорӣ.

**БОК** باک тарс, хавф, бим; **бок надоштан** тарс надоштан, парво надоштан (*аз касе ё чизе*); **боке нест // ҳеҷ боке не** воқеаи баде рӯй надодааст, кори ганда нашудааст; зарар надорад; ҳеҷ гап не.

**БОКАЛЛА** باکلّه боақл, боҳуш, дорои огоҳӣ ва қудрати андеша.

**БОКАРРУФАР** باکرّوفر ботакаббур, олуфта, боғурур.

**БОКИРА** *а.* باکره духтари ба шавҳар набаромада, шавҳарнадида, дӯшиза.

**БОКИРАГӢ** باکرگی бокира будан, вазъ ва ҳолати бокира.

**БОКИФОЯТ** باکفایت дорои кифоят, кордонӣ, ботадбир.

**БОКӢ** *а.* باکی *кит.* гирякунанда, гирянда.

**БОКС** *англ.* باکس *варз.* навъи бозии варзишгарон, ки иборат аст аз муштзанӣ (*бо дастпӯшакҳои махсус*) дар байни ду каси ҳамвазн бо риояи қоидаҳои муайян.

**БОКСИТ** *фр.* باکسیت *маъд.* ҷинси кӯҳӣ, ки дар таркибаш асосан оксиди алюминий ва оҳан мавҷуд аст ва беҳтарин навъи алюминийро аз он мегиранд.

**БОКСИТДОР** باکسیتدار дорои боксит.

**БОКСЧӢ** باکسچی варзишгаре, ки бо бокс машғул аст, муштзан (боксёр).

**БОКУРА** *а.* باکوره *кит.* 1. меваи пешпазак, меваи наврас. 2. мевае, ки ҳанӯз нағз напухта-

аст, меваи нимпухта, меваи нимдунбул.

**БОКУРРА** *а.* باکرّه байтали бачадор, моди–ёни дорои курра; *маҷ.* зани бачадор.

**БОҚИДОР** باقی‌دار он ки қарз ё воми худро пурра пардохт накарда, як қисмаш боқӣ мондааст.

**БОҚИМОНДА** باقی‌مانده 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **боқӣ мондан**. 2. бозмонда, мобақия, бақия; бакорнарафта; пасмонда; зиёдатӣ: **пули боқимонда**, **боқимондаи хӯрок**. 3. ҳиссаи барҳамнахӯрдаи чизе; қисми азбайннарафтаи гурӯҳе: **боқимондаҳои давраи гузашта**.

**БОҚӢ** *а.* باقی 1. поянда, пойдор, устувор, барқарор: **то даме ки нафас боқист**, **то ҷаҳон боқист**. 2. бақия, мобақӣ; бозмонда, пасмонда; зиёдӣ кардамонда; қисми дигари чизе, ҳиссаи дигари чизе. 3. *риёз*. ҳосили тарҳи як адад аз адади дигар; **боқӣ мондан** а) пойдор (барқарор) мондан; маҳфуз мондан, нигоҳ дошта шудан; б) ба ҷо мондан, пас мондан аз касе (чизе), сарф нашуда мондан; в) бартараф нашудан, барҳам нахӯрдан; нест нашудан; **аз худ боқӣ гузоштан** монда рафтан, ба ёдгор мондан; **аз** *чизе* **асаре боқӣ намондан** тамоман аз байн рафтан, ба куллӣ маҳв шудани чизе.

**БОҚУВВАТ** باقوّت 1. зӯр, тавоно, қавӣ, бақувват; тануманд; солиму бардам. 2. қувватдиҳанда; серғизо, ғизобахш: **хӯроки боқувват**. 3. маҳкам, мустаҳкам, сахт: **иморати боқувват**.

**БОҚУВВАТӢ** باقوّتی боқувват будан, зӯрӣ, тавоноӣ.

**БОҚУДРАТ** باقدرت боиқтидор, боқувват, муқтадирӣ, қавӣ.

**БОҚУДРАТӢ** باقدرتی қудратнокӣ, боқувватӣ, муқтадир, тавоноӣ.

**бол** بال *асоси замони ҳозираи* **болидан**.

**БОЛ** I بال 1. узве, ки парандаҳо ва баъзе ҳашарот ба воситаи он парвоз мекунанд, қанот. 2. қисми ба ду тараф пахншудаи ҳавопаймо; **болу пар** а) қанот; б) *маҷ.* қувва(т), иқтидор, тавон; в) *маҷ.* такягоҳ, пушту паноҳ; **болу пар бароварда**… *киноя аз* шитобон, бо майлу рағбати зиёд (*мас.*, *омадан*, *рафтан ба ҷое*); **бол афшондан // бол задан // бол кушодан** паридан, парвоз кардан; **боли** *касеро* **кандан** *киноя* аз касеро оҷизу нотавон кардан (*мисли мурғи беболу пар*); **болу пар бахшидан** қуввату тавоноӣ додан; ба воя расондан, ба камол расондан; **болу пар задан дар талаби** *чизе* (*мас.*, *илму дониш*) саъю кӯшиш кардан барои ба даст даровардани чизе; **болу пар шикастан** аз болу пар ҷудо шудан; қобилияти парвозро гум кардан; **аз болу пар ҷудо шудан** *маҷ.* бекасу бепаноҳ шудан.

**БОЛ** II بال *кит.* дил, қалб; хотир; **ба фароғи бол** фориғболона, хотирҷамъона, бо хотири ҷамъ.

**БОЛАЁҚАТ** بالياقت лаёқатнок, қобилиятнок; боистеъдод: **шогирди болаёқат, ҷавони болаёқат**.

**БОЛАЁҚАТӢ** بالياقتی лаёқатнокӣ, қобилиятнокӣ.

**БОЛАЗЗАТ** بالذت лаззатнок, лазиз, хуштаъм, бомаза, гуворо: **таоми болаззат**, **хӯроки болаззат**.

**БОЛАЗЗАТӢ** بالذتی лаззатнокӣ, лазизӣ, хуштаъмӣ: болаззат будан.

**БОЛАНДА** بالنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **болидан**.

**БОЛАТОФАТ** بالطافت латофатдошта, латиф.

**БОЛАФШОН** بال‌افشان болҷунбон; дар ҳолати парвоз, парида; **болафшон шудан** а) дар парвоз шудан, паридан; б) *маҷ.* рақс кардан, ба рақс омадан.

**БОЛАФШОНӢ** بال‌افشانی *исми амал аз* **бол афшондан**.

**БОЛВОЯ** بالوايه *кит., ниг.* **фароштурук**.

**БОЛҒА** بالغه путк, хоиск, чаккуш.

**БОЛҒАЧА** بالغچه путки хурд.

**БОЛДОР** بالدار дорои бол, қанотдор (*асосан сифати парандагон*).

**БОЛЗАНОН** بالزنان дар ҳоли ба ҳам задани болҳо.

**БОЛИҒ** *а.* بالغ 1. *кит.* расида; расо; **болиғ ба**… дар ҳудуди…; тақрибан: **болиғ ба як тонна**. 2. ба балоғат расида; ҷавон; **болиғ шудан** ба синни балоғат расидан, ба ҳадди камол ра-

сидан.

**БОЛИҒДАВЛАТ** **بالغدولت** *кит. киноя аз* **давлатманд**.

**БОЛИҒДИЛ** **بالغدل** *кит.* равшанзамир, доно.

**БОЛИҒНАЗАР** **بالغنظر** *кит.* соҳибназар; дурандеш.

**БОЛИД** *ю.* **بالید** *нуҷ.* шиҳоби калони дурахшон.

**БОЛИДА** **بالیده** 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **болидан**. 2. *маҷ.* сарфарозона, сарбаландона; ифтихормандона; **табъи болида** а) табъи баланд; б) табъи хуш.

**БОЛИДАН** **بالیدن** 1. рӯидан; нумӯ кардан. 2. сар афрохтан; фахр кардан, нозидан. 3. *маҷ.* хушвақт шудан, хушҳол гаштан; рӯҳбаланд шудан; **ба худ болидан** фахр кардан бо ягон чиз ё хислати худ; мағрур шудан; **табъи** *касе* **болидан** а) кушода шудани табъи касе; хушҳол шудан; б) *маҷ.* ба завқу илҳом омадан.

**БОЛИН** **بالین** *ниг.* **болиш**; ҷои сар мондан дар вақти хоб: **болини беморӣ**, **болини марг**; **ба (бар) сари болини** *касе* дар назди ҷои хоби касе, ба пеши бистари касе (рафтан, нишастан); **дар як болин сар мондан бо** *касе* ҳамхоба шудан; зану шӯ шудан.

**БОЛИШ** **بالش** *исми феълӣ аз* **болидан**; сабзиш, рӯиш, нашъунамо.

**БОЛИШ(Т)** **بالش//بالشت** он чи вақти хоб зери сар мегузоранд, болин; такя: **болишти пар**.

**БОЛИШТАК** **بالشتک** 1. *шакли тасғири* **болиш(т)**. 2. *тех.* такягоҳ дар механизмҳои гуногун; асоси иморат.

**БОЛИШТЧА** **بالشتچه** болишти хурд.

**БОЛО** I **بالا** 1. қисми баланди ҳар чиз, забар, фавқ; *муқоб.* **поён**, **зер**: **ҳуҷраи болои дарвоза**, **иморати болои арк**. 2. рӯй; рӯи чизе; *муқоб.* **таг (тах)**: **болои дастархон**, **болои кат (хобидан)**, **болои миз**, **болои майсаву сабза**. 3. сар, тор, фарқи сари чизе: **болои душман бомба партофтан**, **аз болои теппаҳо гузаштан, болои қуллаҳои баландро абр пӯшондааст**. 4. баландӣ, теппа; **рӯ ба боло** рӯ ба сӯи осмон; рӯйнокӣ. 5. дар мавқеи баланд воқеъгардида (*нисбат ба дигаре*), болоӣ: **хонаи боло, деҳаи боло, боғи боло**. 6. *кит.* дароз: **қадди боло**. 7. *маҷ.* қад, қомат (*мас.*, *болобаланд, қадбаланд*). 8. баланд: **ҳавопаймо боз болотар парид**. 9. *гуфт.*, *маҷ.* тарафи болоии хона, пешгоҳ: **аз боло гузаред, ба боло марҳамат кунед**. 10. *маҷ.* марказ, ҳукумати марказӣ; идораю муассисаҳои роҳбарикунанда нисбат ба тобеъ: **аз боло фармон гирифтан (омадан); болои роҳ** сари роҳ, қадди роҳ: **ҳавлии болои роҳ; болои сар** а) тори сар; б) тарафи осмон, сӯи ҳаво; **болои ҳам // боло-болои ҳам** а) яке аз фавқи ё паси дигаре: **болои ҳам чидани қанори пахта**; б) яке аз рӯи дигар, якеро ба рӯи дигар: **чанд қабат ҷомаро боло-болои ҳам пӯшидан**; в) *маҷ.* паси ҳам, пайи ҳам; пайваста, муттасил: **боло-болои ҳам борон борид**; **аз болои**… а) аз фавқи…, аз тори…; б) аз тарафи болоии…; в) аз мавзӯи…, аз масъалаи…; г) аз ваҷҳи…, аз ҳисоби…; ғ) аз пушти…, аз паси…; д) баъд аз, баъди…, пас аз; ё) аз хусуси…, дар бораи..: **аз болои** *касе* **шикоят кардан**; **ба болои**… а) ба сари касе (*мас., худро партофтан*); б) дар назди…, дар пеши…; в) дар бораи…, дар хусуси…, аз бобати…, аз барои… (*чизе ё касе талош кардан, гапгузаронӣ кардан бо касе*); **ба (бар) болои ин** ба замми ин, илова бар ин; ғайр аз ин; **дар болои… // бар болои** а) дар фавқи…, дар сари… (*девор, тал, роҳрав, дарвоза*); б) дар бораи…, дар хусуси…., аз бобати…, дар атрофи…, дар мавзӯи…: **дар болои масъалае мунозира кардан, сухан дар (бар) болои** *чизе* **мерафт**, **шӯру ғавғо бар болои** *чизе* **буд**…; в) дар аснои…, ҳангоми…; **болою поён // боло-поин** а) баланду паст (*ҷунбондан*, *рафтани чизе*); б) қабати болоию поёнии бино; **аз… боло** аз… зиёд, зиёдтар аз …; **марди синнаш аз** 40 **боло**; **аз боло ба поён** аз фароз ба нишеб; **боло бардоштан** а) ба ҳаво бардоштан чизеро; б) *маҷ.* таърифи беҳад кардан; в) касеро пешбарӣ кардан ба коре; **боло гирифтан** авҷ гирифтан, ба дараҷаи аъло расидан (*мас.*, *оташ, овоз, садо*); **боло кардан (намудан)** а) бардоштан, рост кардан (-и сар, чашм, гиребони палто *ва г.*); барафрохтан (*байрақро*); б) барзадан (*мас.*, *остинро*); в) ба сар бардоштан, ба ҳаво бардоштан (*мас.*, *қамчинро*); **боло рафтан** а) зиёд шудан, афзудан(-и шавқ, завқ); б) авҷ гирифтан, барор гирифтани коре; **аз болои** *касе* **дарро бастан** аз берун дарро баста (занҷир карда, қулф карда) касеро банд кардан; **аз болои сар омадан (рост шудан)-и оф-**

**тоб** ба қиём расидани офтоб; **дар (ба) болои сари** *касе* **рост истодан** дар назди шахси нишаста чизеро мунтазир шуда ё талаб карда истодан; **болои дида** дар мавриди ниҳоят хушнудона қабул кардани меҳмоне гуфта мешавад; *муқ.* **нури дида, тоҷи сар**; **болои чашм** дар мавриди итоат ба фармони касе гуфта мешавад; ба чашм; **ид болои ид, тӯй болои тӯй** хурсандие тамом нашуда дигаре сар мешавад; **ба болои кор рафтан** дар айни ҷӯшу хурӯши коре ҳозир шудан (*ба ҷое*); **ба болои коре мондан** касеро ба коре вазифадор кардан; касеро роҳбари коре таъйин кардан, роҳбарии кореро ба зиммаи касе вогузоштан; **болои** *чизеро* **пӯшондан** чизеро пинҳон кардан (*мас., гаперо*), аз паҳн шудан нигоҳ доштан (кореро); **ба болояш даромадан** дар айни содир шудани амале ба ҷое даромада мондан; **кор бар болои** *чизе* **омадан** расидани навбати чизе дар коре; **рӯҳи** *касеро* **боло бардоштан** табъи касеро хуш кардан, рӯҳбаланд кардан; **болои сӯхта намакоб** (*маҷ.*) ба замми як мусибат омадани мусибати дигар; ба як азобу уқубати вазнин илова шудани азобу машаққати дигар.

**БОЛО** II**// БОЛОЙ بالا//بالائی** *кҳн.* аспи кутал, аспи етакӣ, ҷанибат; асп.

**БОЛОБАЛАНД بالابلند** қаддароз, қоматбаланд; мавзунқомат, хушқаду қомат.

**БОЛОБАЛАНДӢ بالابلندی** хушқадӣ, мавзунқоматӣ.

**БОЛОБАР بالابر** 1. василае барои боло бурдани масолеҳи сохтмонӣ, ки бо барқ кор мекунад. 2. лифт, осонбар. 3. абзоре дар автомобил барои болову поин кардани шиша.

**БОЛОБАРДОР بالابردار** ба боло бардоранда, ба ҷои баланд бурда расонанда (*мас., кран, лифт, мошин*); ◊ **болобардор кардан** аз ҳад зиёд таърифу тавсиф кардан касеро.

**БОЛОБАРДОРӢ بالابرداری** 1. зиёд кардани қимат, баланд кардани нарх. 2. *маҷ.* таъриф, тавсиф, бардор-бардор кардан (*бештар бо мақсади хушомад*).

**БОЛОБАРОӢ بالابرائی** *исми амал аз* **боло баромадан**; баромадан ба болои чизе (*мас., кӯҳ*).

**БОЛОГАРАВ بالاگرو** гарав бастани тамошобинони ягон мусобиқа дар байни худ (*мас., дар бедонабозӣ ба ғайр аз гараве, ки ду бедонабозӣ ба ғайр аз гараве, ки ду бедонабоз бо ҳам бастаанд, тамошобинон ҳам аз болои бедонаҳои онон байни худ гарав мебанданд*).

**БОЛОГУЗАР بالاگذر** :**меҳмони бологузар** *гуфт.* меҳмони азиз, меҳмони боиззат.

**БОЛОДАРАҶА بالادرجه** дорои дараҷаи баланд, олидараҷа.

**БОЛОД بالاد** *кит., ниг.* **боло** II.

**БОЛОДАРӢ بالادری** тарафи болои чорчӯбаи дару дарвоза.

**БОЛОДАРОЗ بالادراز** *кит., ниг.* **болобаланд**.

**БОЛОДАСТ بالادست** *кит.* забардаст, тавоно, ғолиб, дастболо.

**БОЛОДАСТӢ بالادستی** забардастӣ, тавоноӣ; ғолибӣ, дастболоӣ.

**БОЛОДОР بالادار** дорои қади баланд, қадбаланд, баландқомат.

**БОЛОИҚУТБӢ بالائیقطبی :парвози болоиқутбӣ** парвоз дар фазои қутбҳои кураи Замин.

**БОЛОИҲАМ بالاییهم** рӯбарӯ, қабат-қабат.

**БОЛОӢ** I **بالایی** 1. воқеъ дар боло; *муқоб.* поёнӣ; **қисми болои бино**, **айвони болоӣ**, **лаби болоӣ**. 2. *мансуб ба* **боло** (марказ): **идораҳои болоӣ**, **ташкилотҳои болоӣ**.

**БОЛОӢ** II **بالایی** гарав, замонат (*хусусан дар қимор*).

**БОЛОЙ بالای** *ниг.* **боло** II.

**БОЛОКОРӢ بالاکاری** :**ба болокории** *гуфт.* ба замми…, илова бар.., ғайр аз…

**БОЛОКУШОД(А) بالاکشاد(ه)** рӯкушода, болопӯшида; бешифт: **мошини болокушода, вагони болокушода**.

**БОЛОКӮЧА بالاکوچه** кӯчаи дар боло воқеъшуда.

**БОЛОН** I **بالان** 1. *феъли ҳол ва сифати феълии замони ҳозираи* **болидан**. 2. мутаҳаррик, ҷунбон.

**БОЛОН** II **بالان** *кҳн., ниг.* **долон**.

**БОЛОНИШИН بالانشین** 1. он ки дар ҷое (*маъракае, маҷлисе, нишасте*) аз ҳама боло менишинад, шахси афзалиятдошта, баргузи-

шинад, шахси афзалиятдошта, баргузида. 2. *маҷ.* садрнишин, мансабдор; ◊ **камхарҷи болонишин** чизи арзон, вале хубу хушсифат.

**БОЛОНИШИНӢ** بالانشینی 1. нисбат ба дигарон дар ҷои баландтаре нишастан. 2. *маҷ.* баланд артаба будан, болонишин будан.

**БОЛООБ** بالاآب наздик ба ҷои саршавии об, сари об: **болооби дарё**.

**БОЛОПУР** بالاپر *кҳн.* тӯпу туфанг, ки тир аз даҳони милаш бо сунба ҷой карда мешуд: **милтиқи болопур**.

**БОЛОПӮШ** بالاپوش 1. *ниг.* **болопӯшида**. 2. ҳар чизе, ки барои болоро пӯшида хобидан ба кор мебаранд; кампал: **кӯрпаи болопӯш**. 2. либоси рӯ, либосе, ки аз болои либосҳои дигар мепӯшанд (*аз қабили ҷома, палто*).

**БОЛОПӮШАК** بالاپوشک 1. сарпӯшак, сарпӯш. 2. *ниг.* **болопӯш** 2.

**БОЛОПӮШИДА** بالاپوشیده ҳар чизе, ки болояш пӯшидааст; *муқоб.* **болокушод(а)**: **долони болопӯшида**, **растаи болопӯшида**, **аробаи болопӯшида** аробаи каппанок.

**БОЛОР** بالار чӯби дарози ғафс, ки вақти пӯшонидани сақф нӯгҳояшро ба ду синҷи девор монда, ба болояш васса ё тахта мезананд.

**БОЛОРАВӢ** بالاروی 1. *исми амал аз* **боло рафтан**. 2. афзоиш, зиёд шудан; густариш; пешравӣ, тараққиёт: **болоравии худогоҳии миллӣ, болоравии шуури иҷтимоӣ: дар болоравӣ будан** дар айни авҷгирӣ ва ҷӯшу хурӯш будан.

**БОЛОРӢ** بالاری чӯби болор, чӯбе, ки барои болор истифода мешавад, рав.

**БОЛОСАНГ** بالاسنگ санги фавқонии осиё; *муқоб.* **таксанг,** зерсанг.

**БОЛОСОХТ** بالاساخت 1. ба болои чизе бино сохтан, баландтар кардани биное ё иншооте, болохона. 2. *фалс.* ҳар чизи моддӣ ё андешае, ки дар болои поя (базис) устувор мешавад.

**БОЛОХОНА** بالاخانه хонае, ки бар болои биное сохта шудааст, ошёнаи дуюм дар биноҳои дуқабата; *муқоб.* **таххона**.

**БОЛОХОНАДОР** بالاخانه‌دار 1. болохонадошта, дорои болохона: **бинои болохонадор**. 2. *маҷ.* бодабдаба, дабдабанок (*мас., номи шахс, номи идораю ташкилот ва г.*); **дашноми болохонадор** дашноми бениҳоят қабеҳу сахт; **таърифи болохонадор** таърифи аз ҳад зиёд суханпардозона; таърифу тавсифи муболиғаомез.

**БОЛСУРХ** بال سرخ дорои болҳои сурхранг.

**БОЛУ** I بالو *кит.* озах.

**БОЛУ** II بالو *кҳн.* бародаре, ки аз як падару модар таваллуд шудааст (*нисбат ба бародар ва ё хоҳари дигар*), бародари ҳамхун, бародари ҳамтан.

**БОЛУА** *а.* بالوعه чоҳи сартанг дар хона ё дар рӯи ҳавлӣ, ки дар он обҳои мустаъмал ва барзиёдро мерезанд, обрез.

**БОЛУҒ** بالغ *кҳн.* шохи дарунхолии гов ё чӯби миёнхолӣ, ки бо он шароб менӯшанд; паймонаи шароб .

**БОЛШЕВИЗМ** *р.* بالشویزم *таър.* ҷараёни марксистии инқилобии афкори сиёсии коргарии рус ва байналхалқии асри XX, ки минбаъд асоси назария ва амалияи ҳизби болшевикӣ қарор гирифтааст.

**БОЛШЕВИК** *р.* بالشویک *таър.* узви ҳизби болшевикон, тарафдори болшевизм; *ниг.* **коммунист**.

**БОЛШЕВИКӢ** بالشویکی *таър. мансуб ба* **болшевик**: **ҳизби болшевикӣ**.

**БОЛШИКАСТА** بالشکسته 1. болҳояш шикаста, аз болу пар ҷудошуда. 2. *маҷ.* ба рӯзи сахт афтода, оҷиз.

**БОМ** I بام пӯшиши бино, болои хона; тарафи берунии шифти хона: **боми пастак**, **боми тунукагӣ**, **боми хаспӯш**; **номи баланд беҳ аз боми баланд** (*зарб.*); ◊ **боми фалак** осмон; **боми ҷаҳон** *кин.* минтақаи баландкӯҳи Помир (Бадахшон); **бому дар // дару бом** *кин.* хонаю ҷой; манзил; **як бому ду ҳаво** дар мавриди дар айни як шароит ҷой доштани ду фикри мухталиф гуфта мешавад.

**БОМ** II بام *шакли кӯтоҳшудаи* **бомдод**; **аз бом то шом** аз пагоҳӣ то бегоҳӣ; тамоми рӯз.

**БОМАҒЗ** بامغز 1. хирадманд, оқил. 2. хирадмандона, оқилона, маъқул.

**БОМАДАНИЯТ** بامدنیت соҳиби маданият, бофарҳанг, маданӣ.

**БОМАДАНИЯТӢ** بامدنیتی бомаданият будан, маданиятнокӣ, бофарҳангӣ.

**БОМАЗА** بامزه дорои таъми фораму гуворо, лазиз, хуштаъм: **хӯроки бомаза**.

**БОМАЛОҲАТ** باملاحت малеҳ, зебо, зеборӯ, ситорагарми хушрӯ.

**БОМАНИШ** بامنش хирадманд, бобасират, некниҳод, хушманиш; дорои хислатҳои неки инсонӣ.

**БОМАНТИҚ** بامنطق мантиқдор, дорои мантиқ.

**БОМАСЛАК** بامسلک маслакдор, соҳибмаслак, соҳибтариқат, он ки роҳу равиши муайяни сиёсӣ дорад, дорои ҷаҳонбинӣ ва мафкураи муайян; *муқ*. **бемаслак**.

**БОМАСЛИҲАТ** بامصلحت аз рӯи маслиҳат, коре, ки бо маслиҳат ва мулоҳиза анҷом ёфтааст: **ҷомаи бомаслиҳат кӯтоҳ намеояд** (*зарб*.).

**БОМАТОНАТ** بامتانت матин, суботкор, собитқадам, устувор.

**БОМАҲОРАТ** بامهارت моҳир, усто дар коре: **рассоми бомаҳорат**.

**БОМАШАҚҚАТ** بامشقّت бо азобу душворӣ, бо мушкилӣ.

**БОМАШАҚҚАТӢ** بامشقّتی вазъи бомашаққат, душворӣ кашидан.

**БОМАЪЛУМОТ** بامعلومات *ниг*. **соҳибмаълумот**.

**БОМАЪНӢ** بامعنی 1. дорои маънӣ ё мафҳуми мантиқӣ. 2. шахси бомаънӣ, боодоб, ботарбия.

**БОМАЪРИФАТ** بامعرفت соҳибмаърифат, маърифатнок; воқиф, огоҳ: **шахси бомаърифат**.

**БОМАЪРИФАТӢ** بامعرفتی маърифатнок будан, соҳибмаърифат будан.

**БОМБ** *фр*. بامب *гуфт*., *ниг*. **бомба**.

**БОМБА** *фр*. بامبه навъи лавозимоти ҷангӣ, ки бо моддаҳои тарканда, сӯзанда *ва г*. пур карда шудааст ва маъмулан аз ҳавопаймои бомбаандоз барои маҳви душман партофта мешавад: **бомбаи атомӣ**, **бомбаи оташафрӯз**, **бомбаи зиддитанкӣ**, **таркиши бомба**, **бомба партофтан**.

**БОМБААНДОЗ** بامبه‌انداز *ҳ*. ҳавопаймои махсус барои партофтани бомба: **ҳавопаймои бомбаандоз**.

**БОМБААНДОЗӢ** بامبه‌اندازی амали ҳавопаймои бомбаандоз, бомбапартоӣ.

**БОМБАБОРОН** بامبه‌باران якбора аз ҳавопаймоҳои бисёр рехтани бомба: **бомбаборон кардан**.

**БОМБАПАРТО** بامبه‌پرتا *ниг*. **бомбаандоз**.

**БОМБАПАРТОӢ** بامبه‌پرتایی *исми амал аз* **бомба партофтан**; бомбаандозӣ.

**БОМГОҲ** بامگاه *ниг*. **бомдод**.

**БОМГӮША** بامگوشه 1. гӯшаи бом, кунҷи бом; бом. 2. *маҷ*. хона: **бомгӯшаи падар**.

**БОМДОД** بامداد субҳ, пагоҳӣ; саҳар: **вақти бомдод**, **насими бомдод**, **намози бомдод**; муддати замон аз соати дувоздаҳи шаб (24) то соати дувоздаҳи рӯз; муддати замон аз ҳангоми равшан шудани ҳаво то тулӯи офтоб ва як то ду соати баъд аз он.

**БОМДОДӢ** بامدادی *мансуб ба* **бомдод**; саҳарӣ: **ситораҳои бомдодӣ**.

**БОМДОДОН** بامدادان ҳангоми бомдод, вақти саҳар, субҳгоҳон.

**БОМДОР** بام‌دار дорои бом, бомпӯш.

**БОМЗАД** بام‌زد табл ё нақорае, ки одатан ҳангоми фаро расидани субҳ навохта мешудааст.

**БОМЕҲР** بامهر бо муҳаббат, бо меҳрубонӣ.

**БОМКӮБА(К)** بام‌کوبه//بام‌کوبک асбоби шабеҳи ӯғурдаста, ки бо он хоку гили бомро зада, сахту ҳамвор мекунанд.

**БОМПӮШ** بام‌پوش он ки бо корҳои пӯшонидани бомҳо машғул аст: **устои бомпӯш**. 2. пӯшише, ки аз он барои пӯшонидани болои хонаҳо, чашмаҳо, чоҳҳо истифода мешавад.

**БОМПӮШӢ** بام‌پوشی кор ва амали бомпӯш;

**БОМУВАФФАҚИЯТ** باموفقیت ба таври муваф-

фақиятнок, бобарор: **анҷоми бомуваффақияти кор**.

**БОМУЗД** بامزد музднок, пулакӣ: **кори бомузд**.

**БОМУЛОҲИЗА** باملاحظه 1. мулоҳизакор, эҳтиёткор; дурандеш: **одами бомулоҳиза**. 2. мулоҳизакорона, эҳтиёткорона; дурандешона: **ҷавоби бомулоҳиза**.

**БОМУЛОҲИЗАГӢ** باملاحظگی мулоҳизакорӣ, эҳтиёткорӣ, дурандешӣ.

**БОМУҲАББАТ** بامحبّت меҳрубону самимӣ ва дӯстдори дигарон, бомеҳр.

**БОМЧА** بامچه *шакли тасғири* **бом**: **боми хурду пастак**.

**БОН** I بان дарахти мавзуне, ки баргҳои нозуку хушбӯй дорад ва аз донаҳои пистамонанди он равғани хушбӯй мегиранд, ҳуббулбон.

**БОН** II بان *ҷузъи пасини баъзе аз калимаҳои мураккаб ба маъноҳои* нигаҳбон, ҳифзкунанда, доранда, варзанда: **боғбон**, **шутурбон**, **нигаҳбон**, **сарҳадбон**, **посбон**, **меҳрубон**.

**БОНАВО** بانوا он ки хӯроку пӯшок ва дигар чизҳои барои зиндагӣ зарурро дорад, тавонгар, давлатманд, некӯаҳвол; *муқоб.* **бенаво**.

**БОНАЗОКАТ** بانزاکت хушмуомила, боодоб; зариф, нозуктабъ; **рафтори боназокат** рафтори нарму боодобона.

**БОНАЗОКАТӢ** بانزاکتی хушмуомилагӣ, боодобӣ; зарифӣ, нозуктабъӣ; *муқоб.* **беназокатӣ**.

**БОНАФОСАТ** بانفاست нафосатдошта, нафис, нозуку латиф.

**БОНГ** بانگ 1. овози баланд, фарёд. 2. садои ҷеғи ҳайвонот: **бонги хурӯс**; **бонги намоз** даъват ба намоз, азон; **бонги нӯш** садои «бинӯш» ҳангоми шаробнӯшӣ, «нӯш бод!» гуфтан; **бонги хатар** садои баланди дурударози огоҳкунанда аз ягон хатар: **бонги хатар задан**; **бонг задан** а) фарёд кардан, дод задан, бо овози баланд гап задан бо касе, ҷеғ задан; б) наъра кашидан, аррос кардан.

**БОНЕЪМАТ** بانعمت соҳибнеъмат, давлатманд.

**БОНИЗОМ** بانظام дорои тартибу низом, ботартиб, тартибнок.

**БОНИШОТ** بانشاط зиндадил, шодмон, хурсанд, масрур.

**БОНӢ** I بانی бинокунанда, созанда; бунёдгузор.

**БОНӢ** II بانی 1. нигоҳубинкунанда, парастор. 2. посбон, муҳофиз; **бонӣ кардан** а) нигоҳубин кардан, парасторӣ намудан; б) муҳофизат намудан, посбонӣ кардан (*мас.*, *ватанро*).

**БОНК** بانک 1. муассисаи молию иқтисодии махсусест, ки муомилаҳои мухталифи пулӣ ба воситаи он иҷро мешавад: **бонки давлатӣ**, **бонки миллӣ, бонки тиҷоратӣ**. 2. биное, ки дар он ин муассиса ҷойгир шудааст.

**БОНКА** بانکه *гуфт.*, *ниг.* **банка**.

**БОНКДОР** بانکدار соҳиб ё саҳмдори асосии бонк.

**БОНКДОРӢ** بانکداری фаъолият барои идора кардани бонкҳо ё ҳар чизе, ки ба бонк иртибот дорад: **риштаи бонкдорӣ**, **корманди бонкдорӣ**.

**БОНКӢ** بانکی *марбут ба* **бонк**; дорои эътибор дар бонк: **чеки бонкӣ**; **ҳисоби бонкӣ**.

**БОНУ** بانو 1. соҳибхоназан, соҳибихтиёри хона. 2. хонум, бегим: **дар хона ҳафт бону, хокаш то ба зону** (*зарб.*).

**БОНУФУЗ** بانفوذ вазну таъсирдошта, он ки ҳукму гапаш гузаранда аст, эътиборнок, обрӯманд: **шахси бонуфуз**, **созмони бонуфуз**.

**БООБРӮ(Й)** (باآبرو(ی *ниг.* **баобрӯ(й)**.

**БООДОБ** باآداب адабомӯхта, тарбиядида; хушхулқ: **духтари боодоб**, **ҷавони боодоб**.

**БООДОБӢ** باآدابی боодоб будан, тарбиядидагӣ; хушхулқӣ, хушмуомилагӣ.

**БООДОБОНА** باآدابانه аз рӯи одоб, ба таври хушхулқӣ.

**бор** بار 1. *асоси замони ҳозира аз* **боридан**. 2. *ҷузъи пасини калимаҳои мураккаб ба маънии* боранда, резанда, пошанда *ва маънои* зиёдии чизе: **мушкбор**, **нурбор**, **ашкбор**, **рӯдбор**, **дарёбор**, **ҷӯйбор** *ва г.*

**БОР** I بار 1. он чи ба дӯш ё пушти инсон, чорпо ё болои мошин ниҳода, аз ҷое ба ҷое мебаранд; моли кашондашаванда; чизу чораи басташуда барои ҳамлу нақл; **бори каҷ ба манзил намерасад** (*зарб.*); **гапи бисёр ба ҳар бор** (*зарб.*). 2. вазнинӣ, гаронӣ; **бори рӯзгор //**

**бори зиндагӣ** ташвиш ва корҳои рӯзмараи оила. 3. ҳамли занон, бачае, ки дар батни модар аст, ҷанин. 4. *маҷ.* чизи барзиёд, чизи нодаркор; **бори гарон // бори вазнин** а) чизи сарзиёду номатлуб, дарди сар; б) *маҷ.* хизмати вазнину пурмашаққат, ташвиши рӯзгор; **бор кардан** чизеро ба болои нақлиёт, чорпо ё пушти касе гузоштан (*барои бурдан ба ҷое*); **бор кашондан // бор кашидан** чизеро нақл кардан, аз ҷое ба ҷое бурдан (овардан); **бор фуровардан // бор холӣ кардан** чизеро аз болои нақлиёт ё аспу хар гирифта, ба поён гузоштан; ◊ **бори зиёдатӣ // бори барзиёд** чизи нодаркор; ташвиши беҳуда, дарди сар; **бори наков** а) чизҳои шишагӣ, чинивор ва зарфҳои сафолӣ, ки беҷо даст расонида шавад, мешикананд; б) *маҷ.* шахсе, ки ба ӯ гап занед ё кордор шавед, ягон зарар мебинед, шахсе, ки ба андак гап шӯрида, оташин мешавад; **бору буна // бору буд** тамоми чизу чора, ҳамаи доройӣ; **кору бор** машғулият, шуғл, фаъолият, корҳои гуногун; **бор (бар)бастан** омодаи сафар шудан, ба рафтан тайёрӣ дидан; рафтан; **бор кушодан ба ҷое** *маҷ.* ҷоеро манзил қарор додан, ҷо гирифтан дар маконе; **ба гардани** *касе* **бор кардан** иҷрои кореро ба зиммаи касе гузоштан, касеро ба иҷрои коре вазифадор кардан; **ба гардани** *касе* **бор шудани** *чизе* **ё** *коре* ба зиммаи касе афтодани иҷрои коре ё масъулияти чизе; **бори** *касеро* **бардоштан** корҳои мушкили касеро иҷро кардан; аз барои касе азобу машаққат кашидан; **бори худро ба гардани** *касе* **андохтан (партофтан)** ташвиши худро ба сари дигарон партофтан; таъминоти рӯзмарраи худро ба ӯҳдаи касе гузоштан; **дар зери бори таъна (сарзаниш) мондан** мавриди таъна (сарзаниш) қарор гирифтан.

**БОР** II بار бар, мева, самар, ҳосили дарахт; **бор овардан // бор додан** а) мева додан, ҳосил кардан; б) натиҷа бахшидан, **ба бор омадан** ҳосил бастан, ба ҳосил даромадан.

**БОР** III بار дафъа, карат, мартаба: **аввалин бор**, **чанд бор; боре** а) як дафъа, як бор; б) рӯзе, замоне; **борҳо** якчанд дафъа, чандин бор; **бори дигар** дафъаи дигар, боз, минбаъд; **ягон бор** ҳеҷ гоҳ, ҳеҷ, ҳаргиз; **як бор - ним бор** гоҳо, баъзан.

**БОР** IV بار *кит.* рухсат, иҷозат барои даромадан ба ҷое; **бор додан** касеро пазирой кардан, роҳ додан, **бор ёфтан** иҷозати дохилшавӣ гирифтан; ба ҳузури касе (*мас.*, *шоҳ*) расидан.

**БОР** V *лот.* بار *хим.* унсури химиявии душворгудоз, ки аз ҷиҳати сахтӣ ба алмос наздик аст.

**БОРА** I باره бобат, хусус; **дар бораи**… дар хусуси…, дар ҳаққи…, дар бобати…, вобаста ба…, марбут ба…; **дар ин бора** дар ин хусус, дар ин бобат, аз ин хусус.

**БОРА** II باره дафъа, карат (**бора** *ба ин маънӣ бештар ба адад ҳамроҳ меояд*: **якбора**, **дубора, себора**).

**БОРА** III باره *кит.* асп, фарас.

**БОРА** IV باره *кит.* девори қалъа, ҳисор; хоктеппаи баланд дар гирдогирди шаҳр, бору.

**БОРАГӢ** بارگی *ниг.* **бора** III.

**БОРАҒБАТ** بارغبت рағбатнок, рағбатдошта, роғиб.

**БОРАК** *а.* بارک *кит.* кӯтоҳшудаи **боракаллоҳ**.

**БОРАКАЛЛОҲ** *а.* بارک‌الله *нидо* Худо ба ту баракат диҳад!, офарин!, аҳсант!

**БОРАНДА** بارنده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **боридан**. 2. он чи меборад.

**БОРАНДАГӢ** بارندگی боридани барфу борон ё жола, бориш.

**БОРАНДОЗ** بارانداز ҷое дар соҳил ё бандар, ки киштиҳо бори худро рӯи он мефуроранд; **борандоз кардан** ист кардан, таваққуф кардан, манзил гирифтан.

**БОРАНДОЗӢ** باراندازی 1. борфурорӣ. 2. ҷой ва маҳалли исти киштӣ барои борфурорӣ.

**БОРАФКАНӢ** بارافکنی *кит.* вазъи ҳамл, зоидан, омадани вақт ва замони зоидан.

**БОРАФТИДА** بارافتیده 1. чорпое, ки бораш афтида бошад; 2. соҳиби бор, ки бораш афтода бошад; 3. он ки дар зиндагӣ ба душворӣ афтида бошад, зиёндида.

**БОРАҲМ** بارحم *ниг.* **раҳмдил**.

**БОРАШК** بارشک рашкнок, рашкбаранда; ғаюр; *муқ.* **бадрашк**.

**БОРБАНД** باربند 1. он ки бо бастану ҷой кардани чизҳои кашондашаванда машғул аст. 2. банд барои баста аз ҷое ба ҷое бурдани кӯрпаю ҷома ва дигар борҳо.

**БОРБАНДАК** باربندک *ниг.* **борбанд** 2.

**БОРБАНДӢ** باربندی 1. *исми амал аз* **бор бастан**; бор печондан. 2. амали **борбанд** 1.

**БОРБАР** باربر барандаи бор, боркаш: **хари борбар**.

**БОРБАРДОР** باربردار 1. бардорандаи бор: **крани борбардор**, **ғарғараи борбардор**, **олати борбардор**. 2. боркаш: **аспи борбардор**. 3. ҳаммол, бардорандаи бор. 4. *маҷ.* бурдбор, пуртоқат.

**БОРБАРДОРӢ** باربرداری 1. бардоштани бор; болою поён бурдани бор: **қобилияти борбардорӣ, қувваи борбардорӣ**. 2. ҳаммолӣ. 3. иқтидори бардоштану кашондани бор.

**БОРВАР** بارور *ниг.* **боровар**.

**БОРВАРӢ** باروری тавоноии мавҷуди зинда барои тавлиди насл; суддиҳӣ, фоидадиҳӣ.

**БОРВАРСОЗӢ** بارورسازی 1. бо роҳи гардафшонӣ борвар кардани дарахтон. 2. бордор кардани ҳайвонон бо роҳи маснӯӣ. 3. амали ҳосилхез кардани замин бо роҳи пошидани доруву поруву нуриҳои маъданӣ.

**БОРВОР** باروار ба мисли бори пуштора кардашуда, монанди бор.

**БОРГАҲ** بارگه *ниг.* **боргоҳ**.

**БОРГИН** بارگین *кит.* 1. обгир, кӯл, ҳавз, ки дар миёни шаҳр ё деҳ ҷойгир аст. 2. обпартоби ҳаммом ва ошхона.

**БОРГИР** بارگیر 1. гирандаи бор. 2. ҳайвони боркаш ва саворӣ ҳамчун асп, шутур *ва г.*

**БОРГИРАНДА** بارگیرنده гирандаи бор, он ки борро қабул мекунад (*мас.*, *барои ҳамл ба ҷое*).

**БОРГИРӢ** بارگیری гирифтани бор барои кашондан, қабули молу чизи кашондашаванда.

**БОРГОҲ** بارگاه 1. *кит.* қабулгоҳи подшоҳон ва амирон; қаср ё хаймаи махсуси подшоҳон. 2. қаср, кох: **боргоҳи илму маданият**.

**БОРГУЗОРӢ** بارگذاری бор гузоштан, таъйин ва муайян кардани вазни ба бино ё сохтмон боршуда, вазни умумии бино ё иншоот.

**БОРДЕҲ** بارده бордиҳанда, мевадиҳанда, ҳосилдиҳанда.

**БОРДИҲӢ** باردهی боровари, ҳосилдиҳӣ.

**БОРДОН** باردان 1. хӯрҷин, ҷувол; сабад барои меваи хушк; халтача, сабадча *ва г.,* ки чизҳои харидашударо ба он мегузоранд, ҷогаҳ. 2. ҷои махсус дар нақлиёт барои гузоштани бори мусофирон.

**БОРДОР** باردار 1. он ки бо худ бор дорад; ҳомил, бор кардашуда: **мошини бордор**, **уштури бордор**. 2. ҳомила, обистан; **бордор кардан (намудан)** а) обистан кардан; б) гарди наринаи гулро ба модина гузоштан, ҳосилдор кардан; **бордор шудан** ҳомила шудан.

**БОРДОРӢ** بارداری обистанӣ, ҳомиладорӣ, ҳосилдорӣ.

**БОРЕША** باریشه 1. дорои реша. 2. *маҷ.* соҳиби хонаводаи маъруфу машҳур, боаслу насаб.

**БОРЕЪ** *а.* بارع *кит.* некӯ, писандида, фоиқ; дар фазилат ё ҷамол бартарӣ дошта.

**БОРЁБ** بارياب *кит.* ба қабули касе мушаррафшаванда, ҳузурёбанда.

**БОРИД** *а.* بارد *кит.* 1. хунук, сард. 2. хуноктабиат, дорои мизоҷи сард.

**БОРИДАН** باریدن 1. фурӯ рехтан, фуруд омадани қатраҳои борон, барф *ва г.* аз абр. 2. рехтан, рехта шудан: **ашк боридан**; **тир боридан** пайи ҳам ва беист рехтан ё андохта шудани тир. 3. пошидан, афкандан; шӯълапошӣ кардан (-и нур, зиё, рӯшноӣ); ◊ **нур боридан аз рӯи** *касе* нуронӣ будан, рӯи базеб доштан; аз зоҳири касе аён шуда истодани хислати неки ӯ; **оташ боридан аз чашми** *касе* барқ задани чашми касе аз шиддати хашму ғазаб, мастӣ *ва г.*; **санги маломат боридан ба сари** *касе* мавриди маломату сарзаниши зиёд воқеъ гаштани касе; **(аз осмон) санг борад ҳам**… бо вуҷуди ниҳоят бад будани обу ҳаво, сарфи назар аз номусоидии обу ҳаво; дар ҳар сурат.

**БОРИЗ** *а.* بارز *кит.* 1. ошкор, намоён. 2. бурузкунанда, зоҳиршаванда, пайдошаванда.

**БОРИК** باریک 1. камбар, танг; *муқоб.* **сербар**: **пайраҳаи борик**, **пули борик**, **ҷӯи борик**. 2. камқутр; *муқоб.* **ғафс**: **ангушти борик**, **миёни**

**борик**, **ресмони борик**, **сими борик**; **абрӯвони борик** абрӯвони нозуку базеб; **лабони борик** лабони тунук. 3. *мақ*. дақиқ, нозук, мушкилфаҳм (*оид ба* нукта ё сухан); **то нуктаҳои борик** *мақ*. то ҳамаи ҷузъиёт, муфассалан, то хурдтарин масъалаҳо. 4. лоғар, хароб; *муқоб*. **фарбеҳ**: **марди борику дароз**; **борик шудан (гардидан)** лоғар гаштан, хушку хароб шудан. 5. баланд, тез (*оид ба* овоз).

**БОРИКАНДЕШ** باریک‌اندیش дақиқназару нозукбин.

**БОРИКАНДЕШӢ** باریک‌اندیشی дақиқназарӣ, нозукбинӣ, андешаву тафаккур кардан дар бораи ҷузъиёт.

**БОРИКАНДОМ** باریک‌اندام дорои андоми борику лоғар.

**БОРИКБАДАН** باریک‌بدن лоғарбадан, лоғарандом, нозукбадан.

**БОРИКБИН** باریک‌بین нуктасанҷ, дақиқназар; зирак, ҳушёр.

**БОРИКБИНӢ** I باریک‌بینی он ки биниаш камбари нӯгтез аст, биниборик.

**БОРИКБИНӢ** II باریک‌بینی нуктасанҷӣ, дақиқназарӣ.

**БОРИКГИР** باریک‌گیر сахтгир, хурдагир.

**БОРИКӢ** باریکی борик будан.

**БОРИКМИЁН** باریک‌میان камарборик, дорои камари борик, химчамиён.

**БОРИКСАНҶ** باریک‌سنج *ниг*. **борикбин**.

**БОРИКХАЁЛ** باریک‌خیال нозукхаёл, нуқтасанҷ, мӯшикоф.

**БОРИҚ** *а*. بارق *кит*. барқзананда, дурахшанда, тобон.

**БОРИҚА** *а*. بارقه *муаннаси* **бориқ**; тобиш, дурахш.

**БОРИШ** بارش 1. *исми амал аз* **боридан**. 2. борон, барф: **дар вақти бориш**, **бориш сар шуд**, **дар зери боду бориш**.

**БОРИШНОК** بارشناک борондор, боранда; боронӣ: **боришнок будан**.

**БОРИШОТ** بارشات *обҳш*. боронгарӣ, барфу борон, бориш: **боришоти солона**.

**БОРӢ** *а*. باری офаринанда, холиқ (*аз номҳои Худованд*).

**БОРӢ-ТАОЛО** *а*. باری‌تعالی *кит*. Худои мутаол.

**БОРКАШ** بارکش 1. кашонандаи бор, борбар: **автомобили боркаш**, **қатораи боркаш**, **киштии боркаш**, **хари боркаш**. 2. коргари борбардор дар фурӯдгоҳу саристгоҳи роҳи оҳан, ҳаммол.

**БОРКАШӢ** بارکشی *ниг*. **боркашонӣ**; **олати боркашӣ** олати кашондани бор.

**БОРКАШОН** بارکشان *ниг*. **боркаш**.

**БОРКАШОНӢ** بارکشانی *исми амал аз* **бор кашондан**; кашондани бор аз ҷое ба ҷое, бурдану овардани бор, ҳамлу нақли бор.

**БОРКУНАК** بارکنک *гуфт*. олати механикии бор кардану бор фуровардан: **боркунаки худкор**.

**БОРКУНАНДА** بارکننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **бор кардан**; **мошини боркунанда** мошини махсус барои ба нақлиёт бор кардани амвол.

**БОРМОНАК** بارمانک ҷои махсус дар мошин, мотосикл ва ё велосипед барои гузоштани чизҳои майда-чӯйда; бордон.

**БОРНОМА** I بارنامه 1. *кҳн*. рухсатнома барои бор ёфтан ба ҳузури шоҳу амирон. 2. *мақ*. воситаи тафохур, асбоби ҳашамат ва бузургӣ.

**БОРНОМА** II بارنامه ҳуҷҷате, ки дар он навъи моли аз ҷое ба ҷои дигар фиристодашаванда, вазн ва миқдори он қайд шудааст, борхат.

**БОРОВАР** بارآور мевадор, босамар; ҳосилдиҳанда: **боровар шудан**.

**БОРОВАРӢ** بارآوری амал ва қобилияти ҳосил додан, самароварӣ, босамарӣ.

**БОРОН** باران 1. қатраҳои об, ки аз абр фурӯ мерезанд: **борони майда**, **борони найсон**, **борони аввали баҳор**. 2. *мақ*. бисёрӣ, зиёдӣ, афзунӣ (-и чизе): **борони савол**, **борони тир**, **борони ғам**; ◊ **аз борон гурехта**, **ба новдон дучор гардидан** аз як азобу уқубат ё балову нохушӣ раҳоӣ ёфта, ба дигари бадтар аз он гирифтор шудан; **ба зери борони** *чизе* **мондан** ба чизе дучор шудан (*мас*., *ҳақорат, маломат*); **аз қавоқаш барфу борон меборад** а) хеле туршрӯ аст, сахт хиратабъ аст; б) ниҳоят

хиратабъ аст; б) ниҳоят хашмгин аст, хеле бадқаҳр аст.

**БОРОНАК** بارانک *шакли тасғири* **борон**; 1. борони қатраҳояш майда, ки бардавом ва ором меборад, резаборон. 2. гиёҳи дорои соқи хордор, шохаҳои ба ранги бунафш, меваи хӯрданбоб, ки дар дорусозӣ истифода мешавад.

**БОРОНГАРӢ** بارانگری 1. мавсими бориш. 2. боришҳо, боришот; рӯзҳои **боронгарӣ** рӯзҳои серборон.

**БОРОНГИР** بارانگیر баромадагии пеши бино, ки асосан барои нарасидани борон сохта мешавад; собот.

**БОРОНГУЗАР** بارانگذر борону намиро аз худ гузаронанда: **матои боронгузар**.

**БОРОНДИДА** باراندیده *сифати феълии замони гузашта аз* **борон дидан**; ◊ **гурги борондида** а) неку бади рӯзгорро чашида, ботаҷриба, пухта; б) маккор, ҳилагар.

**БОРОНЗО** بارانزا хусусияти абре, ки метавонад борон биёрад, абри сиёҳи боронӣ, абри борон.

**БОРОНИДАН** بارانیدن *тарзи бавоситаи* **боридан**; **оташ боронидан** аз ҳар тараф ва пайи ҳам тир андохтан, тирборон кардан.

**БОРОНӢ** بارانی 1. ҷомаи сабуки боронногузар, ки дар рӯзҳои борон мепӯшанд. 2. боронбор, бороновар, борандаи борон: **абрҳои боронӣ, ҳавои боронӣ; кирми боронӣ** кирми сурхчаранге, ки ҳангоми борон пайдо мешавад.

**БОРОННОГУЗАР** بارانناگذر намиро нагузаронанда, тарию намиро ба худ нагиранда.

**БОРОНРАСИДА** بارانرسیده дар зери борон монда, таршуда.

**БОРОНСАНҶ** بارانسنج *обҳш.* асбоб барои ба ҳисоб гирифтани миқдори бороне, ки дар муддати муайян боридааст.

**БОРОНСАНҶӢ** بارانسنجی андозагирии миқдори бориши борон дар як муддати муайян дар як минтақаи мушаххас.

**БОРОНХӮРДА** بارانخورده *ниг.* **борондида**.

**БОРСАНҶ** بارسنج *р.оҳ.* тарозу(ҳо)и махсус, ки вазни бори вагон ё автомобилҳоро муайян мекунад.

**БОРСОЛОР** بارسالار *таър.* 1. соҳиби бор, хӯҷаини бор дар корвонҳо. 2. он ки дар дарборҳои подшоҳон корҳои ташрифиро бар ӯҳда дошт; раиси боргоҳ.

**БОРТ** *олм.* بارت девораи паҳлӯии киштӣ; девораи кузови автомобили боркаш.

**БОРТМЕХАНИК** *олм.* بارتمیخنیک яке аз сарнишинони ҳавопаймо, ки иҷрокунандаи корҳои механикии ҳавопаймост.

**БОРТРАДИСТ** *олм.* بارترديست яке аз сарнишинони ҳавопаймо, ки масъули алоқаи радиоии ҳавопаймо мебошад.

**БОРУ** بارو *ниг.* **бора IV**.

**БОРУБУНА** باروبنه молу манол, сарват, амвол.

**БОРУТ** باروت моддаи тарканда, ки барои тайёр кардани тиру гулӯла ва мушакҳо ба кор меравад, доруи милтиқ.

**БОРУТДОН** باروتدان халта ё зарфи махсус барои нигоҳ доштани борут.

**БОРУТӢ** باروتی *мансуб ба* **борут**.

**БОРУТКӮБ** باروتکوب он ки кораш кӯбидани борут аст.

**БОРУТКӮБӢ** باروتکوبی 1. кӯбидан ва омода кардани борут барои истифода. 2. коргоҳ ё корхонаи кӯбидани борут.

**БОРУТСОЗ** باروتساز шахсе, ки шуғлу кори ӯ таҳия ва сохтани борут аст.

**БОРУТСОЗӢ** باروتسازی 1. амал ва шуғли борутсоз. 2. ҷое, ки дар он борут таҳия мешавад: **корхонаи борутсозӣ**.

**БОРУТХОНА** باروتخانه ҷои нигоҳ доштани борут, анбори борут.

**БОРФИРИСТАНДА** بارفرستنده шахсе, ки бореро ба почта ё ба муассисаи нақлиётӣ барои равон кардан ба ҷое месупорад, фиристонандаи бор.

**БОРФИРИСТОНАНДА** بارفرستاننده *ниг.* **борфиристанда**.

**БОРФИРИСТОНӢ** بارفرستانی *исми амал аз* **бор фиристондан**; амали борфиристонанда.

**БОРФУРОР** بارفرار фурорандаи бор; он ки ба холӣ кардани бори чизе машғул аст.

**БОРФУРОРӢ** بارفراری фуровардан ё холӣ кардани бори чизе; **шӯъбаи боркунию борфурорӣ** шӯъбаи холӣ кардану бор кардани вагонҳо дар истгоҳҳои роҳи оҳан.

**БОРФУРӮШӢ** بارفروشی 1. амал ва шуғли касе, ки бор мефурӯшад. 2. ҷое, ки дар он ҷо меваҷот ва сабзиҷот фурӯхта мешавад.

**БОРХАЛТА** بارخلته халтаи махсус барои баста пуштора кардани чизу чора дар сафару саёҳат; кӯлбор.

**БОРХАТ** بارخط *ниг.* **борнома**.

**БОРХЕЗ** بارخیز шохаҳои мевадиҳандаи дарахт.

**БОРХЕЗӢ** بارخیزی қобилияти мевадиҳии дарахт.

**БОРХОНА** بارخانه ҷои нигоҳ доштани борҳо, бағоҷҳо; анбори маҳсулоти тайёр (*дар корхонаҳо*): **бор дар борхона азиз** (*зарб.*).

**БОРХОҲ** بارخواه *кит.* дархосткунандаи иҷозаи вуруд (*махсусан ба даргоҳи шоҳон*).

**БОРХУДО** بارخدا *кит.* 1. Худо. 2. подшоҳи бузург.

**БОРҶОМА** بارجامه маводи борпечонӣ ва борбандӣ; ҷувол; хӯрҷин.

**БОСАБОТ** باثبات суботкор, устувор, матин.

**БОСАБОТӢ** باثباتی суботкорӣ, устуворӣ, матонат.

**БОСАБР** باصبر пуртоқат, шикебанда, бурдбор, собир.

**БОСАБРӢ** باصبری пуртоқатӣ, шикебандагӣ, бурдборӣ, собирӣ.

**БОСАБРОНА** باصبرانه собирона, пуртоқатона, бурдборона: **босаброна гӯш андохтан**, **босаброна шунидан**.

**БОСАВЛАТ** باصولت 1. боҳайбат, салобатнок; бошукӯҳ; сатанг: **марди босавлат**, **ҷавони босавлат**. 2. босавлатона, босалобатона; мутаккаббирона: **босавлат нишастан**, **босавлат роҳ рафтан**.

**БОСАВОД** باسواد дорои хату савод, саводнок; касе, ки саводаш пухта ва пурра аст: **муаллими босавод**.

**БОСАВОДӢ** باسوادی соҳиби хату савод будан, саводнокӣ.

**БОСАВОДОНА** باسوادانه тавре ки ба шахси саводнок мебояд, саводнокона: **босаводона навиштан**, **босаводона тартиб додан**, **босаводона хондан** *чизеро*.

**БОСАДОҚАТ** باصداقت 1. садоқатманд, содиқ, вафодор. 2. содиқона, сидқан, аз таҳти дил: **босадоқат меҳнат кардан**.

**БОСАЛИҚА** باسلیقه 1. соҳибзавқ, хушсалиқа. 2. ба тарзи писандида, хушоянд.

**БОСАЛОБАТ** باصلابت *ниг.* **босавлат** 1.

**БОСАЛОБАТӢ** باصلابتی босалобат будан; салобатнокӣ, савлат доштан.

**БОСАМАР//БОСАМАРА** باثمر//باثمره 1. мевадор, борвар; ҳосилдиҳанда: **дарахти босамар**. 2. самарабахш; пурмаҳсул.

**БОСАОДАТ** باسعادت саодатманд, хушбахт: **ҷавони босаодат**, **халқи босаодат**.

**БОСАОДАТӢ** باسعادتی саодатмандӣ, хушбахтӣ.

**БОСАРВАТ** باثروت *ниг.* **сарватманд**.

**БОСАРИШТА** باسرشته сариштакор; сарфакор.

**БОСАРИШТАГӢ** باسرشتگی сариштакорӣ; сарфакорӣ.

**БОСАРФА** باصرفه сарфакор, сарфаҷӯ.

**БОСАФО** باصفا 1. соф, пок; равшан; беғаш, беғубор. 2. сафобахш; хуррамибахш, ҳаловатбахш, фараҳбахш: **даврони босафо, зиндагии босафо**, **манзараи босафо**, **рӯзи босафо**, **субҳи босафо**.

**БОСАХО** باسخا *ниг.* **босаховат**.

**БОСАХОВАТ** باسخاوت сахӣ, саховатпеша, дасткушод: **замини босаховат**, **марди босаховат**.

**БОСИЁСАТ** باسیاست *ниг.* **сиёсатмадор**.

**БОСИҚ** *а.* باسق дароз ва баланд.

**БОСИР** *а.* باصر *кит.* бинанда, бино.

**БОСИРА** *а.* باصره қувваи биниш, биноӣ: **қувваи босира**.

**БОСИФАТ** باصفت сифатнок; хушсифат: **маҳсулоти босифат**, **босифат иҷро шудани коре**.

**БОСҚОҚ** *т.-м.* باسقاق *таър.* 1. маъмури андоз дар давраи ҳукмронии муғулҳо. 2. волӣ, ҳукуматдори ҳамин давра.

**БОСҚОН** *т.* باسقان *тех.* болғаи калону вазнин барои шикастани санг *ва г.*

**БОСЛИҚ** *ю.* باسلیق *кит.*, *биол.* шоҳраги даст, ки аз он хун мегиранд.

**БОСМА** باسمه матои аз пашми дағал ба воситаи кӯфтану задан (*ғайри бофтан*) тайёр кардашуда, матои намадӣ: **чакмани босма**.

**БОСМАЧИГАРӢ** باسمچیگری *ниг.* **босмачигӣ**.

**БОСМАЧИГӢ** باسمچیگی *таър.*, *с.* ҳаракати аксулинқилобӣ ва озодихоҳона, ки дар солҳои аввали баъди ғалабаи Инқилоби Октябр дар Осиёи Миёна бо ташаббуси амалдорони сохти амирӣ ва рӯҳониён барои мубоbooризаи мусаллаҳона бурдан бар зидди Ҳокимияти Шӯравӣ ба вуҷуд омада буд.

**БОСМАЧӢ** باسمچی 1. *таър., с.* он ки дар ҳаракати босмачигӣ иштирок кардааст.

**БОСТОН** باستان қадим, гузаштаи дур.

**БОСТОНГАРОӢ** باستان گرایی эҳё ва аз нав зинда кардан ва истифода бурдани расму анъана ва вожагони қадим.

**БОСТОНӢ** باستانی қадимӣ, қадима, дерина; дорои таърихи қадимӣ: **сарзамини бостонӣ**.

**БОСТОНШИНОС** باستانشناس таърихшиносе, ки ба омӯхтани таърихи қадим машғул аст; археолог.

**БОСТОНШИНОСӢ** باستان‌شناسی 1. илмест, ки тарзи зиндагонӣ, урфу одат ва маданияти қадимро аз рӯи осори маданияти моддӣ меомӯзад, археология. 2. *мансуб ба* **илми бостоншиносӣ**, археологӣ: **ковишҳои бостоншиносӣ**.

**БОСТУРМА** *т.* باسترمه *лаҳҷ.* ҷои махсуси мисли хавозаи ток, ки рӯи он алафу ҳезум мечинанд, собот.

**БОСУБОТ** باثبات *гуфт.*, *ниг.* **босабот**.

**БОСУБОТӢ** باثباتی *гуфт.* **босаботӣ**.

**БОСУР** *а.* باسور *ниг.* **бавосир**.

**БОСУРЪАТ** باسرعت суръатнок, бошитоб, тез, зуд; бошиддат: **ҷараёни босуръати об (дарё)**, **босуръат тохтан**, **босуръат пеш рафтани коре**.

**БОТААҶҶУБ** باتعجّب тааҷҷубомез, боҳайрат.

**БОТАДБИР** باتدبیر 1. он ки тадбиру илоҷи ҳалли ҳар масъала ё корро медонад, чорасоз; кордон. 2. соҳибмаслиҳат; пурдон, оқил; **на ҳар кас, ки пир аст, ботадбир аст** (*мақ.*).

**БОТАДБИРӢ** باتدبیری 1. ботадбир будан; чорасоз будан. 2. соҳибмаслиҳатӣ: **хирадмандию ботадбирӣ**.

**БОТАДРИҶ** باتدریج оҳиста-оҳиста, тадриҷан.

**БОТАКАЛЛУФ** باتکلف 1. пуртакаллуф, сертакаллуф; иззатталаб. 2. пуртакаллуфона, иззатталабона; **муносибаташ ботакаллуф буд** муносибаташ пуртакаллуфона буд **дастархонаш хеле ботакаллуф буд** дастархонаш хеле пурнозу неъмат ва ороста буд.

**БОТАКАЛЛУФӢ** باتکلفی ботакаллуф будан; пуртакаллуфӣ; *муқоб.* **бетакаллуфӣ**.

**БОТАКАЛЛУФОНА** باتکلفانه *ниг.* **ботакаллуф** 2.

**БОТАЛОТУМ** باتلاطم *ниг.* **пурталотум**.

**БОТАМИЗ** باتمیز он ки фарқи неку бадро мефаҳмад; боақл, бофаросат; *муқоб.* **бетамиз**: **ҷавони ботамиз**.

**БОТАМИЗӢ** باتمیزی ботамиз будан, бофаросатӣ; *муқоб.* **бетамизӣ**.

**БОТАМКИН** باتمکین 1. бурдбор, вазнин, бовиқор. 2. ба оромӣ; вазнинона, бовиқорона.

**БОТАМКИНӢ** باتمکینی 1. бурдборӣ, вазнинӣ, бовиқорӣ. 2. оромӣ, хунсардӣ.

**БОТАМКИНОНА** باتمکینانه 1. бурдборона, вазнинона; бовиқорона. 2. хунсардона; оромона.

**БОТАНИК** *ю.* باتنیک мутахассис ва олими ботаника, гиёҳшинос.

**БОТАНИКА** *ю.* باتنیکه илмест, ки масъалаҳои инкишоф, афзоишу густариш ва таснифоти растаниҳоро меомӯзад, набототшиносӣ, гиёҳшиносӣ.

**БОТАНИКӢ** باتنیکی *мансуб ба* **ботаника**; **боғи ботаникӣ** боғе, ки дар он намунаи растанию гиёҳҳои гуногун барои омӯхтан ва таҳқиқоти илмӣ бурдан сабзонида ва парвариш карда мешавад.

**БОТАНТАНА** باطنطنه бокарруфар, бошукӯҳ, бодабдаба, тантананок: **маросими ботантана**.

**БОТАРАҲҲУМ** باترحّم бораҳму шафқат, меҳ-

рубон.

**БОТАРА** **باتره** *кит.* доира, даф.

**БОТАРОВАТ** **باطراوت** тару тоза, тароватнок; сабзу хуррам.

**БОТАРТИБ** **باترتیب** 1. аз рӯи тартибу низоми муайян, бо риояи қоидаву тартиб. 2. риоякунандаи тартибу қоида, боинтизом, батартиб. 3. аз як сар, бо навбат.

**БОТАРТИБӢ** **باترتیبی** ботартиб будан, батартибӣ; боинтизомӣ.

**БОТАФСИЛ** **باتفصیل** муфассалан, батафсил, пурра; мукаммал, бо тамоми ҷузъиёташ, нуқта ба нуқта: **нақли ботафсили воқеа**.

**БОТАҲАММУЛ** **باتحمل** тоқатнок, сабур, босабр; пуртоқат, бурдбор.

**БОТАҶРИБА** **باتجربه** таҷрибадор, соҳибтаҷриба, озмудакор, кордида: **деҳқони ботаҷриба**, **муаллими ботаҷриба**.

**БОТАШАББУС** **باتشبث** *ниг.* **ташаббускор**.

**БОТАЪСИР** **باتأثیر** муассир, таъсирнок, таъсиркунанда, таъсирбахш.

**БОТАЪҶИЛ** **باتعجیل** таъҷилан; саросемавор, шитобон.

**БОТИЛ** *а.* **باطل** беҳуда, бекора, ночиз; **хаёли ботил** хаёли хом, андешаи пуч; **ботил кардан** а) бекор кардан, лағв намудан, беэътибор кардан, аз эътибор соқит кардан; б) ҳеҷ кардан; нест кардан, аз байн бурдан; **ботил шудан** а) лағв гаштан, бекор шудан, беэътибор гардидан; б) зоеъ шудан, ҳеҷ шудан; бекораву нодаркор шудан.

**БОТИН** *а.* **باطن** 1. даруни чизе, дохили ҳар чиз. 2. олами дарунӣ, рӯҳӣ ва қалбии инсон, дил, замир; **дар ботин** а) ботинан, дарунакӣ; б) дар асл, дар ҳақиқат; **зоҳиру ботин** аёну ноаён, ошкор ниҳон; **зоҳири** *касе* **бо ботинаш мувофиқ будан (мувофиқат кардан)** якранг будани намуди берунӣ (*афту андом, сару либос*) ва олами маънавии касе.

**БОТИНАН** *а.* **باطناً** 1. дар ботин, қалбан, замиран, дар таги дил. 2. аслан, дар асл, дар ҳақиқат; моҳиятан; **зоҳиран ва ботинан** ҳам дар намуд ва ҳам дар асл; ҳаматарафа.

**БОТИНБИН** **باطن‌بین** он ки дар дарки олами рӯҳӣ қобилияти зиёд дорад; *муқоб.* **зоҳирбин**.

**БОТИНӢ** **باطنی** 1. *мансуб ба* **ботин**; дарунӣ, қалбӣ: **изтироби ботинӣ**, **азоби рӯҳию ботинӣ**, **ҳаяҷони ботинӣ**. 2. аслӣ, ҳақиқӣ, воқеӣ.

**БОТИНСИЁҲ** **باطن‌سیاه** дилсиёҳ, баддил, бадандеш.

**БОТИНХАРОБ** **باطن‌خراب** бадзот, дарунсиёҳ.

**БОТИНШИНОС** **باطن‌شناس** бохабар аз олами дарунӣ, рӯҳӣ ва қалбии инсон, донандаи рӯҳу замири инсон: **пири ботиншинос**.

**БОТИЯ** *а.* **باطیه** *кит.* 1. зарфи сафолӣ барои нигоҳ доштани шароб.

**БОТЛОҚ** **باتلاق** замини серлою гили душворгузари дорои обҳои истода ва бадбӯй: **ботлоқи касногузар**, **ботлоқи қамишзор**; ◊ **ба ботлоқи** *чизе* **ғӯтидан** ба умқи чизе фурӯ рафтан, дар иҳотаи чизе мондан.

**БОТЛОҚЗАМИН** **باتلاق‌زمین** *ниг.* **ботлоқзор**.

**БОТЛОҚЗОР** **باتلاق‌زار** замине, ки аз ботлоқҳои зиёд иборат аст; ҷои ботлоқӣ; ҷои серлою гил.

**БОТЛОҚӢ** **باتلاقی** *мансуб ба* **ботлоқ**; **замини ботлоқӣ** ботлоқзор.

**БОТУР** **باتور** *лаҳҷ.* баҳодур, далер, ҷасур.

**БОУМЕД** **باامید** умедвор, интизор.

**боф** **باف** 1. *асоси замони ҳозира аз* **бофтан**. 2. *ҷузъи пасини калимаҳои мураккаб ба маънии* бофанда: **бӯрёбоф, шоҳибоф, карбосбоф**...

**БОФА** **بافه** мӯйҳои баланду дарози бо ҳам бофташуда.

**БОФАЗИЛАТ** **بافضیلت** фозил, соҳибмаърифат.

**БОФАЗЛ** **بافضل** соҳиби фазлу камол, фозил; дорои хислатҳои наҷибу сифатҳои нек.

**БОФАЙЗ** **بافیض** файзбахш, бобаракат; маҳсулаш зиёд; натиҷааш хуб.

**БОФАНДА** **بافنده** 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **бофтан**. 2. коргар ё устое, ки дар дастгоҳҳо аз ресмон матоъ мебофад, ҷулоҳ, нассоҷ: **устои бофанда**, **чун (монанди) мокуи бофанда зуд рафтуо кардан**.

**БОФАНДАГӢ** **بافندگی** 1. тайёр кардани матоъ аз ресмон, ҷулоҳӣ, нассоҷӣ: **дастгоҳи бофандагӣ**, **корхонаи бофандагӣ**, **саноати бофандагӣ**. 2. касб ва шуғли бофанда: **касби**

**бофандагӣ**.

**БОФАР(Р)** بافر дорои фар(р), бошукӯҳ, шукӯҳманд.

**БОФАРОҒАТ** بافراغت осуда, ором, бо роҳату ҳаловат: **зиндагии бофароғат**.

**БОФАРОСАТ** بافراست бофаҳм; хушзеҳн: **бачаи бофаросат**.

**БОФАРОСАТӢ** بافراستی фаросатмандӣ; бофаҳмӣ.

**БОФАРҲАНГ** بافرهنگ *кит.* боилму дониш; баодоб, бомаданият, шахси фарҳангӣ

**БОФАРҲАНГӢ** بافرهنگی соҳиби илму дониш будан, бофарҳанг будан, бомаданиятӣ, соҳиби маданият будан.

**БОФАСОҲАТ** بافصاحت ба таври фасеҳ, равшан, буро.

**БОФАТОНАТ** بافطانت зирак, ҳушёр, боҳуш, ҳушманд.

**БОФАҲМ** بافهم тезфаҳм, зирак, ҳушёр, боақл, боидрок, шуурнок: **бофаҳу фаросат**, **бофаҳму идрок**.

**БОФБАНД//БОФТБАНД** بافبند//بافتبند *боф.* он ки тору пудро баста, дӯконро барои бофтани матоъ тайёр мекунад.

**БОФБАНДӢ//БОФТБАНДӢ** بافبندی//بافتبندی *боф.* тору пудро баста, тайёр кардани дӯкон барои бофтани матоъ.

**БОФДУМ** بافدم *кит.* оқибат, охир.

**БОФЗАН** بافزن *боф.* коргаре, ки пуди абрешимро аз калоба ба чархак мезанад (*мепечонад*).

**БОФИДАН** بافیدن *ниг.* **бофтан**.

**бофт** بافت *асоси замони гузашта аз* **бофт**.

**БОФТ** بافت 1. бофташуда, мансуҷ: **атласи бофти Душанбе**. 2. миқдори матоъ: **як бофт алоча**.

**БОФТА** I بافته 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **бофтан**; бофтагӣ: **мӯи бофта**, **сабади бофта**. 2. матоъ, газвор. 3. *маҷ.* фикр карда бароварда, хаёлӣ, ғайривоқеъ. 4. *маҷ.* сохта, дурӯғ, беасос: **гапи бофта**.

**БОФТА** II بافته **:бофтаҳо** *биол.* низоми алоқаманди ҳуҷайраҳои ҳайвонот ва растаниҳо.

**БОФТАН** بافتن 1. пуди ресмонҳои нахӣ ё риштаҳои мӯиро андар қабати ҳам карда, матоъ, гилем *ва г.* ба вуҷуд овардан, наху торҳоро ба ҳам пайваста танидан: **бӯрё бофтан**, **карбос бофтан**, **шоҳӣ бофтан**, **қолин бофтан**; **мӯй бофтан** якчанд тори мӯйро ба таври махсус ба ҳам карда, ду милла ё ба кокулҳои зиёд ҷудо кардан; **сабад бофтан** лух ё навдаҳои борику дарозро ба таври хос печонда сабад сохтан. 2. *маҷ.* фикр карда баровардан, аз худ баровардан (*мас.*, *шеър, гап ё бӯҳтонеро*); **аз худ бофтан** а) хаёл баровардан, аз худ баровардан; б) *маҷ.* дурӯғ гуфтан.

**БОФТАНӢ** بافتنی *сифати феълии замони оянда аз* **бофтан**; ҳар чизи муносиби бофтан.

**БОФТАШИНОС** بافته‌شناس *тиб.* мутахассис ва олими бофташиносӣ.

**БОФТАШИНОСӢ** بافته‌شناسی *тиб.* илмест, ки бофтаҳои ҷондорон ва набототро мавриди омӯзиш ва таҳқиқ қарор медиҳад, гистология.

**БОФТБАНД** بافتبند *ниг.* **бофбанд**.

**БОФТБАНДӢ** بافتبندی *ниг.* **бофбандӣ**.

**БОФТБАРДОРӢ** بافت‌برداری *тиб.* ҳуҷайрабардорӣ, намунабардории ҳуҷайраҳо ва бофтаҳо.

**БОФТШИНОСӢ** بافت‌شناسی *ниг.* **бофташиносӣ**.

**БОХА** باخه *кит.* сангпушт.

**БОХАБАР** باخبر огоҳ, хабардор, воқиф: **бохабар кардан**; **бохабар будан** а) огоҳ будан, хабар доштан; донистан, фаҳмидан; б) эҳтиёт шудан, ҳушёр будан; **бохабар шудан**; а) огоҳ шудан, хабар ёфтан, воқиф шудан; донистан, фаҳмидан; б) аҳволи касеро пурсида истодан, аз аҳволи касе хабар гирифтан; **аз худ бохабар будан (шудан)** аз вазъи (аҳволи) худ ҳушёр шудан, эҳтиёт кардан.

**БОХАТ** باخط дорои хат, соҳибхат; **бохату савод** саводнок, таълимдида, маълумотнок.

**БОХИРАД** باخرد *ниг.* **хирадманд**.

**БОХИРАДӢ** باخردی *ниг.* **хирадмандӣ**.

**бохт** باخت *асоси замони гузашта аз* **бохтан**.

**БОХТА** باخته *сифати феълии замони гузашта аз* **бохтан**; бойдода, бохткарда.

**БОХТАН** باختن 1. бой додан, аз даст додан; мағлуб шудан, шикаст хӯрдан (*аз ҳариф дар қимор ё бозие*); *муқоб*. **бурдан**: **бозиро бохтан**. 2. *кит*. бозӣ кардан, бо бозие машғул шудан (*шоҳмот*, *футбол ва г.*); **дил бохтан** ба ишқи касе (ё коре) гирифтор шудан, дӯст доштан, ошиқ шудан ба касе (ё кору касбе); **ҷон бохтан** ҷони худро дар коре нисор кардан; фидокорӣ кардан; **сари худро бохтан** ҷони худро қурбон кардан, ҷон додан (*дар роҳи мақсаде*); **ақлу ҳушро бохтан** аз ақлу ҳуш ҷудо шудан; девона шудан.

**БОХТАР** باختر 1. ғарб, мағриб. 2. *кит*. шарқ, ховар, машриқ. 3. *таър*. номи қадимии минтақаи Балх, ки имрӯз номи яке аз вилоятҳои маъмурии Давлати Исломии Афғонистон аст. Афғонистони Шимолӣ, Тоҷикистони ҷанубиву марказӣ, Узбекистони ҷанубӣ, Марви Туркманистон ҷузви ин сарзамин таърихӣ буд.

**БОХТАРЗАМИН** باخترزمين 1. кишварҳои ғарбӣ, мағрибзамин, Аврупо ва Амрико. 2. *таър*. сарзамини Бохтар, кишвари Бохтар.

**БОХТАРӢ** باخترى 1. *мансуб ба* **бохтар**. 2. сокини сарзамини Бохтар.

**БОХТХЕЗ** باخت‌خيز :**бохтхез бозӣ кардан** мувофиқи шарти пешакӣ бозӣ кардан, касе, ки дар навбати худ бозиро бой диҳад, аз бозӣ баромада ҳисоб меёбад.

**БОҲ** *а.* باه *кит*. шаҳват, қувваи шаҳвонӣ, қувваи ҷимоъ.

**БОҲАВО** باهوا васеъ, фарох; *муқ*. **барҳаво**.

**БОҲАВСАЛА** باحوصله он ки корҳоро бо ҷузъиёташ аз сидқи дил ба ҷо меорад; баҳавсала; босабру тоқат, бурдбор, борағбат.

**БОҲАВСАЛАГӢ** باحوصلگى боҳавсала будан; рағбатнокӣ; босабрӣ.

**БОҲАДАФ** باهدف бомақсад, дорои ҳадаф ва мақсади муайян, ҳадафдор.

**БОҲАЁ** باحيا шармгин; бонангу номус: **ҷавони шармгин ва боҳаё**.

**БОҲАЁӢ** باحيائى шармгинӣ, ҳаё доштан, ору номус доштан; *муқоб*. **беҳаёӣ**.

**БОҲАЙБАТ** باهيبت ҳайбатнок, бадвоҳима: **овози боҳайбат**.

**БОҲАЛОВАТ** باحلاوت баҳузур, бароҳат: **хоби боҳаловат**.

**БОҲАМЗИД//БАҲАМЗИД** باهمضد ба якдигар муқобил, мухолифи якдигар амалкунанда: **гурӯҳҳои боҳамзид**.

**БОҲАРОРАТ** باحرارت 1. дорои гармои сахт, ҳарорати баланд. 2. *мач.* дорои шӯру шавқи бисёр, пурҷӯшу хурӯш: **боҳарорат сухан гуфтан**.

**БОҲАШАМАТ** باحشمت бошукӯҳ, боазамат, бузург, дабдабанок.

**БОҲИММАТ** باهمّت 1. саховатманд, дасткушод, олиҳиммат, ҳимматбаланд, баҳиммат. 2. соҳиби азму иродаи мустаҳкам дар иҷрои корҳои бузург: **ёрони боҳиммат**.

**БОҲИММАТӢ** باهمتى саховатмандӣ, дасткушодӣ; ҳимматбаландӣ.

**БОҲИР** *а.* باهر *кит*. равшан, ошкор, возеҳ, сареҳ.

**БОҲИҶОБ** باحجاب ҳиҷобдор, мастур, бопарда (*хусусан оид ба занону духтарони дорои пӯшиши исломӣ*); фаранҷидор.

**БОҲТУР//БАҲТУР**باهتور *зоол.* як навъи мори безаҳри зард.

**БОҲУ** باهو *кит.* 1. *ниг*. **бозу**. 2. чӯбдаст, чӯби чӯпону шутурбонон, говрон.

**БОҲУНАР** باهنر *кит*. **ҳунарманд**.

**БОҲУР** *а.* باحور *ниг*. **боҳуро**.

**БОҲУРӢ** باحورى *марбут ба* **боҳур**, бисёр гарм.

**БОҲУРМАТ** باحرمت соҳибэҳтиром, мӯҳтарам, боиззат, киромӣ: **шахси боҳурмат**.

**БОҲУРО** *а.* باحورا *кит.* шиддати гармои тобистон.

**БОҲУШ** باهوش ҳушёр, зирак.

**БОҲУШӢ** باهوشى вазъ ва ҳолати боҳуш, ҳушёрӣ, бедорӣ.

**БОЧКА** *р.* باچكه зарфи чубӣ ё оҳании устувонашакли шикамдор барои нигоҳ доштани чизҳои обакӣ; чалак: **бочкаи об**, **бочкаи карасин**.

**БОЧКАМОНАНД** باچكه‌مانند шаклан шабеҳи бочка: **дуҳули бочкамонанд**.

**БОЧКАСОЗ** باچكه‌ساز усто ва коргари соҳибихтисос, ки бочка месозад; **дуредгари**

**бочкасоз**.

**БОЧ** باج 1. *таър*. пулу чизе, ки подшоҳони бузург аз подшоҳони зердаст ё аз раият мегирифтанд, хироҷ, андоз, молиёт. 2. андози пулии давлатӣ, ки ҳангоми аз сарҳади мамлакат гузаронидани молҳои тиҷоратӣ гирифта мешавад: **бочи гумрук**, **бочи воридот**, **боч гирифтан (ситондан)**, **боч додан**.

**БОЧА** باجه ду марде, ки ду хоҳарро ба занӣ гирифтаанд, нисбат ба ҳамдигар боча ҳисоб мешаванд.

**БОҶАВҲАР** باجوهر дорои асолат ва истеъдод, ҷавҳардор.

**БОЧГИР** باجگیر гирандаи боч, ситонандаи боч, бочситон.

**БОЧГИРӢ** باجگیری *исми амал аз* **боч гирифтан**; гирифтани боч, бочситонӣ .

**БОЧГОҲ** باجگاه *ниг.* **бочхона**.

**БОЧГУЗОР** باجگذار бочсупор, хироҷгузор.

**БОЧГУЗОРӢ** باجگذاری пардохти боч, гузордани боч, хироҷгузорӣ.

**БОЧДЕҲ** باجده бочдиҳанда, шахси супорандаи боч.

**БОЧДОВ** باجداو *ниг.* **бочгир**.

**БОЧПУЛӢ** باجپولی маблағе, ки ҳамчун боч гирифта мешавад.

**БОЧСИТОН** باجستان *ниг.* **бочгир**.

**БОЧСИТОНӢ** باجستانی *ниг.* **бочгирӣ**.

**БОҶУРЪАТ** باجرأت 1. ҷуръатнок, далер, шуҷоъ: **одамони боҷуръат**, **боҷуръат будан**. 2. далерона, нотарсона.

**БОҶУРЪАТӢ** باجرأتی ҷуръатнокӣ; нотарсӣ; ҷасорат, далерӣ.

**БОҶУРЪАТОНА** باجرأتانه нотарсона, ҷуръат карда, ҷасурона.

**БОЧХОНА** باجخانه муассисаи гумрукие, ки ба гузаронидани молҳо аз сарҳад назорат карда, андозҳои (бочи) муқарраршударо мегирад, гумрук.

**БОЧХОҲ** باجخواه *ниг.* **бочгир**.

**бош** باش 1. *асоси замони ҳозира ва феъли амр аз* **будан**. 2. *ҷузъи пасини калимаҳои мураккаб ба маънии* бошанда: **шодбош**, **хушбош**, **омодабош**.

**БОШ** باش нидое, ки вақти ҷуфтронӣ барои шитоб накардани барзаговҳо ба кор мебаранд.

**БОША** I باشه парандаи шикории аз боз хурдтар.

**БОША** II باشه *меъ*. қисми қуббадори сари сутун.

**БОШАВКАТ** باشوکت боҳашамат, бошукӯҳ, мӯҳташам; азим: **кишвари бошавкат**, **лашкари бошавкат**.

**БОШАВҚ** باشوق боҳавас, бо шавқмандӣ.

**БОШАД** باشد 1. *шакли аористи* **будан** *дар шахси сеюми танҳо*. 2. *пайвандаки хилофӣ* аммо, вале; **бошад ҳам** сарфи назар аз он, ки ҳарчанд, гарчанде ки …: **ӯ пир бошад ҳам, хеле боқувват аст**. 3. *ҳиссачаи тасдиқӣ* хуб, майлаш; **ҳар чӣ бошад** а) ба ҳар ҳол, дар ҳар сурат; б) хайрият, хуб шуд, ки…

**БОШАНГ** باشنگ *кит.* хӯшаи ангур, хӯшаи овезони ангур, пошанг.

**БОШАНДА** باشنده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **будан**. 2. он ки дар ҷое зиндагонӣ дорад, сокин, иқоматкунанда, истиқоматкунанда; **бошандагони деҳа** сокинони деҳа, аҳолии деҳа, мардуми қишлоқ.

**БОШАРАФ** باشرف 1. шарафнок, шарафманд, пуршаъну ифтихорнок: **вазифаи бошараф**, **касби бошараф**, **номи бошараф**, **роҳи бошарафро тай кардан**. 2. бовиҷдон; боору номус, асил, наҷиб, шариф: **фарзанди бошарафи халқ**.

**БОШАРАФӢ** باشرفی 1. шарофатнокӣ; бошаъну ифтихорнок будан. 2. бовиҷдонӣ, ору номус доштан.

**БОШАРАФОНА** باشرفانه шарафмандона, ифтихормандона; сарбаландона, бо камоли сарбаландӣ: **бошарафона иҷро кардан**.

**БОШАРОФАТ** باشرافت 1. бахосият, неккадам, пою қадамаш нек. 2. поквиҷдон; бооору номус; шариф, асил, наҷиб.

**БОШАФҚАТ** باشفقت мушфиқ, шариф, меҳрубон, ғамхор: **зани бошафқат**.

**БОШАҲОМАТ** باشهامت 1. бошукӯҳ, боҳашамат, мӯҳташам. 2. далер, бебок, шуҷоъ: **марди бошаҳомат**.

**БОШГАҲ//БОШГОҲ** باشگه//باشگاه бошишгоҳ, манзил, макон, истиқоматгоҳ.

**БОШГОҲӢ** باشگاهی *марбут ба* **бошгоҳ**.

**БОШИДА** باشیده муқим, сокин, бошанда.

**БОШИДАН** باشیدن будан; иқомат кардан.

**БОШИДДАТ** باشدت 1. шиддатнок, сахт, босуръат, тез: **борони бошиддат**, **сели бошиддат**, **нафаскашии бошиддат**. 2. баланд, шунаво (*доир ба овоз*).

**БОШИТОБ** باشتاب шитобон, босуръат, тез, зуд: **кори бошитоб, бошитоб роҳ гаштан**.

**БОШИШ** باشش *исми феълӣ аз* **будан**; истиқомат, сукунат.

**БОШИШГАҲ//БОШИШГОҲ** باشگاه//باششگه 1. маҳалли зист, истиқоматгоҳ, маскан, манзил, ҳавлию ҷой; қароргоҳ. 2. айвоне, ки дар саҳро барои дамгирӣ ва хӯрокхӯрӣ сохта шудааст, шипанг: **бошишгаҳи саҳроӣ**; **бошишгаҳи тобистонаи мактабиён** ҷои махсус барои дар тобистон истироҳат кардани мактаббачагон.

**БОШҚИРД** باشقرد номи халқи сокини Ҷумҳурии Бошқирдистон (дар ҳайати Федератсияи Руссия).

**БОШҚИРДӢ** باشقردی *мансуб ба* **бошқирд**: **забони бошқирдӣ**.

**БОШУКӮҲ** باشکوه 1. дорои шукӯҳу шавкат, боҳашамат, ҳашаматнок, мӯҳташам: **binои бошукӯҳ**, **манзараи бошукӯҳ**. 2. дабдабанок, тантананок: **маҷлиси бошукӯҳ**, **зиёфати бошукӯҳ**.

**БОШУУР** باشعور он ки ҳодисаҳои воқеъшавандаро дуруст фаҳмида, хулосаҳои даркорӣ баровarda метавонад: бофаҳм, бофаросат: **одами бошуур**.

**БОШУУРӢ** باشعوری бошуур будан; шуурнокӣ.

**БОШУУРОНА** باشعورانه аз рӯи ақлу шуур, фаҳмида, дарк карда; пурмаъно; бомақсаду бомаром: **интизоми бошуурона**; **ҳаёти бошуурона** ҳаёт ва зиндагии пурмуборизаи бо мақсаду мароми муайян ба нафъи ҷамъият.

**БОШУҶОАТ** باشجاعت *ниг.* **шуҷоатнок**.

**БОЭҲТИЁТ** بااحتیاط 1. эҳтиёткор; *муқоб.* **беэҳтиёт**. 2. мулоҳизакор, боандеша.

**БОЭҲТИЁТӢ** بااحتیاطی боэҳтиёт будан, эҳтиёткорӣ.

**БОЭҲТИМОМ** بااهتمام *кит.* бо саъйу кӯшиш, бо заҳмат.

**БОЭҲТИРОМ** بااحترام дорои ҳурмату эҳтиром.

**БОЭЪТИБОР** بااعتبار соҳибэътибор, мӯътабар, обрӯманд.

**БОЭЪТИДОЛ** بااعتدال дар ҳадди эътидол, мӯътадил.

**БОЭЪТИҚОД** بااعتقاد эътиқодманд, мӯътақид, боваркунанда ба чизе.

**БОЭЪТИМОД** بااعتماد он ки ба вай эътимод ва бовар кардан мумкин аст, сазовори боварӣ, боваринок, боварибахш, дилпуршаванда: **дӯсти боэътимод**, **посбони боэътимод**.

**БОЯД** باید 1. *шакли аористи* **боистан** *дар шахси сеюми танҳо*. 2. *ҳамчун калимаи модалӣ дар таркиби феълҳо ба маънои* шояд, эҳтимол, мумкин *меояд*; *бо феъли асосӣ омада, феъли бешахс месозад*: **чӣ бояд кард**? **бояд қайд кард, ки**…; **бояду шояд** ба дараҷаи лозимӣ; пурра, комилан.

**БОЯРОҚ** بایراق яроқнок, босилоҳ, мусаллаҳ(она); *муқоб.* **беяроқ**.

**БРАК** *р.* برک *кҳн.* маҳсулоте, ки ягон иллат дорад, моли нуқсондор; **брак баровардан** бо ягон нуқсон маҳсулот истеҳсол кардан, маҳсулоти иллатдор баровардан; **брак кардан** маҳсулотро ба сабаби ягон нуқсон нобоб дониста, қабул накардан.

**БРЕЗЕНТ** *ҳол.* بریزینت матои дурушту ғафси обногузар, ки аз он бодбони киштӣ, пӯшиши мошинҳо, чодарҳои гуногун *ва г.* месозанд.

**БРЕЗЕНТӢ** بریزینتی *мансуб ба* **брезент**; аз брезент сохташуда: **мӯзаи брезентӣ**, **хаймаи брезентӣ**, **чодари брезентӣ**.

**БРЕЗЕНТПӮШ** بریزینتپوش бо брезент пӯшидашуда: **мошини боркаши болояш брезентпӯш**.

**БРИКЕТ** *фр.* بریکیت чизҳои хишт ё тахташакли бо фишори мангана сохта хушк кардашуда (*аз хокаи ангиштсанг, хошоки чорво ва г.*): **брикет сохтан**, **брикет тайёр кардан**.

**БРИЛЛИАНТ** *фр.* بریلینت алмоси тарошида ва сайқал додашуда.

**БРОЙЛЕР** *англ.* **برایلیر** 1. мурғ ё чӯҷаи барои гӯшт парваришёфта. 2. мурғхонае, ки дар он барои гӯшт мурғпарварӣ мекунанд.

**БРОКЕР** *англ.* **براکیر** восита, миёнарав дар харидуфурӯши ягон хел мол ё муомилаи мушаххаси дигар.

**БРОМ** *ю.* **برام** унсури химиявӣ, ки моддаи моеъи ҷигариранг буда, дорои бӯи тези нохуш аст ва дар саноат ва тиб истифода мешавад.

**БРОН** *р.* **بران** 1. пешакӣ ба номи касе банд карда мондани ҷое (хуҷрае) дар меҳмонхона, чипта барои ҳавопаймо ва роҳи оҳан ё ягон чизи дигар: **брон кардан**. 2. ҳуҷҷате, ки банд карда шудани ҷо дар меҳмонхона, билет барои нақлиёт, озод карда шудан аз хизмати ҳарбӣ (*дар солҳои ҷанг*) ё барои касе нигоҳ доштани чизеро тасдиқ мекунад: **брон додан**.

**БРОНХИТ** *ю.* **برانخیت** *тиб.* илтиҳоби пардаҳои луобии шохаҳои нойи нафаскашии шуш.

**БРОНХҲО** **برانخها** *тиб.* шохаҳои нойи нафаскашии шуш.

**БРУТСЕЛЛЁЗ** *англ.* **بروتسیلیاز** *тиб.* касалии сироятии ҳайвонот, ки аз бактерияҳо ба вуҷуд меояд ва ба одам низ гузаштанаш мумкин аст.

**БУБ** **بوب** *кит.* палос, фарш.

**БУБУ** **بوبو** *кит.* ҳудҳуд, шонасарак.

**БУВА** **بوه** *лаҳҷ.* бибӣ.

**БУВАД** **بود** *шакли қадимии аористи* **будан** *дар шахси сеюми танҳо*; бошад.

**БУВИШ** **بوش** *кит.* бошиш, ҳастӣ, зисту ҳаёт.

**БУГОН** **بوگان** *кҳн.* бачадон, раҳм.

**БУҒ** I **بوغ** бухор; ҳавр; **буғ додан** дар бухори оби ҷӯш чизеро нигоҳ доштан (*барои нарм кардан, мас., пилла, ҷавдор ва г.-ро*).

**БУҒ** II **بوغ** [*аслаш* **бук**] 1. олати дарози дарунковоки устухонӣ, сафолӣ ё филизӣ, ки бо даҳон ба он бод медаманд ва садо медиҳад; собиқ дар осиёб ва ҳаммомҳо сар шудани корро ба воситаи буғ хабар медоданд; шайпур. 2. бонг, хуштак, ки корхонаҳо соатҳои оғозу анҷоми кор ва вақти танаффусро хабар медиҳанд; бонги паровоз ва киштӣ ҳангоми расидан ба истгоҳ ва равона шудан аз он, гудок: **буғ кашидан**.

**БУҒ** III **بوغ** *ниг.* **буғӣ** II.

**БУҒАНБОР** **بوغانبار** *тех.* ҷои ҷамъ шудани буғ.

**БУҒГАРД** **بوغ‌گرد** василае, ки ба воситаи буғ кор мекунад: **осиёби буғгард**.

**БУҒГАРДОНӢ** **بوغ‌گردانی** *ниг.* **табхир**.

**БУҒГАРМКУНАК** **بوغ‌گرم‌کنک** *тех.* дастгоҳ барои гарм кардани бухори хунукшуда.

**БУҒДИҲӢ** **بوغدهی** *исми амал аз* **буғ додан**; бухордиҳӣ.

**БУҒДОДА** **بوغداده** *сифати феълии замони гузашта аз* **буғ додан**; ба воситаи буғ нармшуда.

**БУҒЗ** *а.* **بغض** 1. *кит.* кина, адоват, душманӣ: **буғзу адоват**. 2. *маҷ.* зиқӣ, гирифтагии хотир, бухс (*гуфт.*), кудурат; **буғзи дилро баровардан (кафондан, холӣ кардан)** хафагиро баровардан, ғамгиниро аз худ дур кардан; дил холӣ кардан, ҳасрат карда тасалло ёфтан; **дил буғз кардан** зиқ шудан, дилтанг шудан.

**БУҒИКУНАНДА** **بوغی‌کننده** *сифати феълии замони ҳозира аз* **буғӣ кардан**; хафакунанда.

**БУҒӢ** I **بوغی** *мансуб ба* **буғ; батареяи буғӣ** батареяе, ки ба воситаи буғ гарм карда мешавад.

**БУҒӢ** II **بوغی** :**буғӣ кардан** а) бо даст ё ресмон гулӯи ҷондорро фишор дода, роҳи нафаси ӯро банд кардан (*барои куштан*), хафа карда куштан; нафасгардон кардан; б) *кин.* аз танг кардан, фишор овардан; **танқидро буғӣ кардан** *кин.* фишор овардан ба танқид; роҳ надодан ба танқид.

**БУҒКАШӢ** **بوغکشی** хуштаккашӣ; бонг, гудок: **садои буғкашии паровоз**.

**БУҒКУНАК** **بوغ‌کنک** *тех.* дастгоҳ барои ба буғ табдил додани моеъҳо.

**БУҒМА** I **بوغمه** *бот.* гиёҳи лӯндабехи бисёрсола, ки бештар ҳамчун гиёҳи шифобахш машҳур аст.

**БУҒМА** II **بوغمه** *лаҳҷ.* гулӯзиндонак.

**БУҒРАНҶ** **بوغرنج** чигил, печ дар печ.

**БУҒРОНАК** **بوغرانک** *ниг.* **буғкунак**.

**БУҒРОНӢ** **بوغرانی** буғ рондан, гузарондани буғ.

**БУҒСАРДКУНАК** **بوغ‌سردکنک** *тех.* асбоб барои танзими ҳарорати бухор.

**БУҒТАҚСИМКУНАК** بوغتقسیم‌کنک *тех.* дастгоҳи тақсимкунандаи буғ ба қубурҳо.

**БУҒТОБ** بوغتاب :**буғтоб кардан** дар буғ пазондани матоъ барои беҳтар шудани сифати он.

**БУҒТОБШУДА** بوغتابشده матоъ ё порчае, ки буғтоб шудааст.

**БУҒУМ** بغوم 1. *биол.* ҷои пайванд шудани устухонҳои бадан, пайванд, банд: **буғуми пой**, **дарди буғум**. 2. қисми соқаи растании ҷуворӣ, ҷуворимакка, навдаи ток ва монанди ин, ки дар байни ду пайванд воқеъ аст.

**БУҒУМАК** بغومک *ниг.* **чилбуғум**.

**БУҒУМДАРД** بغومدرد дарди буғум, ревматизм.

**БУҒУМПОЙҲО** بغومپایها гурӯҳи олии ҷондорҳои бесутунмӯҳра (*харчанг ва дигар хазандаҳо*), ки бадани онҳо аз буғумҳо иборат аст.

**БУҒӮЗ** بغوز *гуфт.* бордор, ҳомила: **буғӯз шудан**.

**БУҒӮЗАК** بغوزک *шакли тасғир ва навозишии* **буғӯз**; ◊ **буғӯзак шудани муғҷаҳои дарахтон** об гирифтани муғҷаҳои дарахтон.

**БУҒӮЗӢ** بغوزی *гуфт.* буғӯз будан; ҳолати бордор будан (-и *мас.*, *ҳайвонот*).

**БУҒХОНА** بوغخانه *ниг.* **бухорхона**.

**БУҒЧА** بغچه *ниг.* **бӯғча**.

**БУҒШАВАНДАГӢ** بوغشوندگی *ниг.* **буғшавӣ**.

**БУҒШАВӢ** بوغشوی қобилияти ба буғ табдил ёфтани ҷисмҳо, бухор шудан.

**БУҒҶОМА** بغجامه 1. матои калони чоркунҷа барои баста мондани кӯрпаву болишт; *муқ.* **бӯғча**. 2. чодар, матои калони чоркунҷа барои афшонда гирифтани тут, зардолу *ва г.*

**буд** بود *асоси замони гузашта аз* **будан**.

**БУД** بود 1. он чи мавҷуд аст, мавҷуд: **аз будаш зиёд карда нишон додан**, **буди кор ҳамин**; **буд кардан** иҷро кардан, пур кардан, ба итмом расонидан (*мас., кореро*); **буд шудан** иҷро шудан, пур шудан, итмом пазируфтан. 2. доройӣ, сарват, сарватнокӣ; **буд набуд** таъбири оғози анъанавии афсонаҳои тоҷикӣ, сарафсона; **буду набуд** ҳамаи чизу чора, молу мулк, доройӣ; **буду шуд** а) асл, ҳақ, ҳақиқат: **буду шуди гап**, **буду шуди воқеа**; б) тамоми чизи дар ихтиёр дошта, ҳамаи доройӣ.

**БУДА** بوده 1. *феъли ҳол ва сифати феълии замони гузашта аз* **будан**; **маълум буда бошад**, **ки**… маълум гардад, ки…, маълум бод, ки… 2. ҳозир, ҳузурдошта, мавҷудбуда (*ба ин маъно одатан дар шакли ҷамъ меоянд*).

**БУДАГӢ** بودگی 1. *шакли дигари сифати феълии замони гузашта аз* **будан**. 2. ҳузурдошта, мавҷуд, он чи ҳаст.

**БУДАН** بودن 1. вуҷуд доштан; мавҷудият, ҳастӣ; **кӣ будан** чӣ гуна феълу хӯй доштан; чӣ мақсад доштан. 2. ҳузур доштан; ҳозирӣ; воқеъ гаштан. 3. истиқомат доштан, қарор гирифтан; истодан. 4. банд шудан. 5. *ҳамчун феъли ёридиҳанда феълҳои таркибии номӣ месозад*: **дузд будан, қимат будан, озод будан; дузд бошу баинсоф бош** (*мақ.*); ◊ **то будан** то вақти зинда мондан.

**БУДАНӢ** بدنی *сифати феълии замони оянда аз* **будан**; он чи қобили будан аст, мешуданӣ.

**БУДГОР** بودگار буданӣ (*дар сарогози афсонаҳо*).

**БУДДИЗМ** *санс.* بدّزم *ниг.* **буддоия**.

**БУДДОИЯ** بدّائیه яке аз қадимтарин динҳои ҷаҳонӣ, ки муассиси он Буддо (асрҳои 6-5 то м.) мебошад ва буддоия дар Ҳиндустон, Хитой, Япония, Ҳиндухитой ва дигар мамлакатҳои шарқи Осиё паҳн шудааст.

**БУДДОӢ** بدائی 1. пайрави дини буддоия. 2. ҳар чизи ба буддоия мансуб.

**БУДОҒ** بداغ *бот.* як навъ растании бутта ё дарахтчаи ҳамешасабз, ки дар Тоҷикистон чун растании ороишӣ маъмул аст, калина.

**БУДУБОШ** بودوباش бошиш, истиқомат, зиндагонӣ: **маҳалли будубош**.

**БУДҶА//БУДҶЕТ** *фр.* بدجه//بدجیت *ниг.* **буҷет**.

**БУЗ** بز ҳайвони ҷуфтсуми алафхӯри хонагӣ аз ҷинси гӯсфанд, ки дорои шох, риши дароз ва думи кӯтоҳ аст ва барои гӯшт, пашм ва шир парвариш мекунанд; **бузи кӯҳӣ** як зоти бузи шабеҳи оҳу, ки дар кӯҳҳои Тоҷикистон мавҷуд аст.

**БУЗАК** بزک 1. *шакли тасғир ва навозишии* **буз**; бузғола. 2. бозичаи чӯбини ба шакли буз, ки ба воситаи ресмонҳо ба ҳаракат даровarда мешавад.

**БУЗБОЗӢ** بزبازی масхара, масхарабозӣ; найрангбозӣ, найрангу фиреб.

**БУЗВОР** بزوار монанди буз, ба мисли буз: **бузвор ҷаҳидан (тохтан)**; **риши бузвор** риши борики ба мисли риши буз, ки танҳо дар манаҳ рӯида бошад.

**БУЗҒОЛА** بزغاله бачаи буз, бузича.

**БУЗДИЛ** بزدل *киноя аз* одами тарсончак, тарсу, бечуръат.

**БУЗДИЛӢ** بزدلی тарсончакӣ, бечуръатӣ.

**БУЗДИЛОНА** بزدلانه бо тарс, тарсида, бечуръатона.

**БУЗИЧА** بزیچه *ниг.* **бузғола**.

**БУЗКАШ** بزکش иштироккунандаи бузкашӣ, човандоз, кӯбкоритоз.

**БУЗКАШАК** بزکشک *гуфт.*, *ниг.* **бузкашӣ**.

**БУЗКАШӢ** بزکشی навъи варзиши миллӣ, ки бузкашҳо аспсавор барои буз ё гӯсолаи сарбуридаро аз ҷои муайян гирифта ба марра бурда расонидан мусобиқа мекунанд, кӯбкорӣ; **бузкашӣ кардан** иштирок кардан дар бозии бузкашӣ.

**БУЗПАРВАРӢ** بزپروری соҳаи чорводорӣ, ки бо парвариши бузҳо барои ширу гӯшт ва пашм машғул аст: **фермаи бузпарварӣ**, **хоҷагии бузпарварӣ**.

**БУЗРАҲА** بزرهه *гуфт.* пайраҳаи танги кӯҳӣ, ки одатан чорпоёни майда роҳ гашта метавонанд.

**БУЗРИШ** بزریش он ки монанди буз фақат дар манаҳ риш дорад.

**БУЗУРГ** بزرگ 1. калон; *муқоб.* **хурд**; азим, кабир; мӯҳташам, боҳашамат: **иморати бузург**, **оббанди бузург**. 2. паҳновар, васеъ, фарох: **дарёи бузург**, **кишвари бузург**. 3. калонсол, дорои синну соли зиёд, зиёд умрдида нисбат ба касе: **бародари бузург**, **хурду бузург**; **фарзанди бузург** фарзанди аз ҳама пеш ба дунё омада, фарзанди нахустин. 4. шахси соҳибэътибор, мӯҳтарам; соҳибфазилат. 5. калоншаванда, роҳбар, сардор; олимақом; **бузургони давлат** ҳукуматдорон, аркони давлат; **гуноҳи бузург** гуноҳи азим, ҷурми калон; **давлати бузург** давлати тавоно, пуриқтидор; давлате, ки дар арсаи байналхалқӣ яке аз давлатҳои асосӣ ба шумор меравад; **муваффақияти бузург** муваффақияти шоён, муваффақияти ба назар намоён; **халқи бузург** халқи сернуфуси дорои таъриху анъанаи ғанӣ; **қисми бузург** қисми бисёр, бахши аъзам; аксар(ият); **бузург шудан (гардидан)** а) калон шудан; ҳаҷман афзудан; б) калонсол шудан; ба воя расидан. 6. мақоме аз мусиқии классикии тоҷикии «Шашмақом», ки бо номи «Бузрук» ҳам ёд мешавад.

**БУЗУРГВОР** بزرگوار 1. шариф, наҷиб, олиҷаноб. 2. шахси табаррук, мӯътабар; соҳибэътибор: **пири бузургвор**. 3. *кҳн.* авлиё, валӣ.

**БУЗУРГВОРОНА** بزرگوارانه дархӯри бузургворон, лоиқи бузургворон: **фикри бузургворона**.

**БУЗУРГДИЛ** بزرگدل шуҷоъ, диловар, ҷасур, далер.

**БУЗУРГДИЛӢ** بزرگدلی диловарӣ, шуҷоатмандӣ, ҷасурӣ, далерӣ.

**БУЗУРГДОШТ** بزرگداشت таҷлил, эҳтиром; **маҷлиси бузургдошт** ҷамъомаде, ки ба ёдбуди шахси бузург барпо мегардад.

**БУЗУРГЗОДА** بزرگزاده *кит.* наҷиб, шариф (*аз ҷиҳати баромад*); асилзода.

**БУЗУРГЗОДАГӢ** بزرگزادگی асолати хонаводагӣ доштан, наҷибзодагӣ, асилзода будан.

**БУЗУРГӢ** بزرگی 1. калонӣ; азамат, шукӯҳ, ҳашамат; азимҷуссагӣ. 2. паҳноварӣ, вусъат. 3. андоза, ҳаҷм. 4. *риёз.* он чи имкони андозагирӣ ва ҳисоб кардан дорад: **бузургиҳои доимӣ ва тағйирёбанда**.

**БУЗУРГМАНИШ** بزرگمنش *кит.* 1. олитабиат, ниҳоди бузург дошта; олиҳиммат. 2. он ки аз ҷиҳати баромад асилу наҷиб аст; асилзода, ашроф. 3. номи форсии галаситораи Ҷаббор.

**БУЗУРГМАНИШӢ** بزرگمنشی *кит.* 1. бузургманиш будан; олитабиатӣ; олиҳимматӣ. 2. асилзодагӣ, ашрофзодагӣ.

**БУЗУРГМАНИШОНА** بزرگمنشانه бо шева ва рафтори бузургманиш, бузургманиш.

**БУЗУРГМАРД** بزرگمرد абармард, марди барҷаста ва бузург, бузургвор.

**БУЗУРГМАРДӢ** بزرگمردی бузургворӣ, азамат, шарофат.

**БУЗУРГОНА** بزرگانه монанди бузургон, бо равиш ва рафтори бузургон.

**БУЗУРГСОЛ** بزرگسال он ки давраи кӯдакӣ ва ҷавониро гузаронидааст, дорои синну соли калонтар аз ба балоғат расида; *муқоб.* **хурдсол**.

**БУЗУРГСОЛӢ** بزرگسالی бузургсол будан, пиронсолӣ.

**БУЗУРГҲАҶМ** بزرگحجم калонҳаҷм, ҳаҷман бузург.

**БУЗУРГҶУССА** بزرگجثّه калонҷусса, азимҷусса, тануманд.

**БУККАК** بوکّک *гуфт.* хамидақомат: **кампири буккак**.

**БУКО** *а.* بکا *кит.* гиристан; гиря.

**БУКРӢ** بوکری пуштхамида, кӯзапушт.

**БУКСИР** *голл.* بکسیر 1. *ниг.* **ядак** (**таноби ядак**); **ба буксир гирифтан** бо симтаноб ё арғамчин баста кашидани киштӣ, автомобил *ва г.* 2. *ниг.* **ядаккиштӣ**.

**БУКТЕРХАЛТА** بوکترخلته борхалтаи мусофири савора.

**БУҚАЛАМУН** بوقلمون *ниг.* **бӯқаламун**.

**БУҚҚА** *т.* بقّه гови нари ахтанокарда.

**БУҚОҚ** *т.* بقاق *лаҳҷ.* ҷоғар, ғуррӣ.

**БУҚЪА** *а.* بقعه *кит.* 1. қитъаи замин, ки аз заминҳои дигар ҷудо карда шудааст. 2. хона, ҳавлӣ, сарой; мусофирхона.

**БУЛАҶАБ** *а.* بلعجب тааҷҷубовар, ҳайратангез; аҷиб, ғалатӣ.

**БУЛБУЛ** بلبل парандаи хушовоз ба андозаи гунҷишк бо пушти қаҳваӣ ва шиками хокистарӣ, андалеб, ҳазордастон: **булбули кӯҳӣ**, **булбули сармаст**, **булбули хушилҳон**; ◊ **чашми булбул** навъи нақшу нигор, ки дар матоъ партофта мешавад; **булбули Шероз** Хоҷа Ҳофиз; **булбули шӯрида** ошиқ.

**БУЛБУЛА** بلبله кӯзаи лӯладор, ки дар он шароб мерехтанд.

**БУЛБУЛАГАРДОН** بلبله‌گردان гардонандаи кӯзаи шароб дар базму маҳфилҳо.

**БУЛБУЛАГАРДОНӢ** بلبله‌گردانی гардондани кӯзаи шароб дар базму маҳфилҳо.

**БУЛБУЛАК** بلبلک 1. *шакли тасгир ва навозиши* **булбул**. 2. ҳуштакчаи гилини бачагона, ки ба он об пур карда кашанд, мисли хониши булбул садо медиҳад.

**БУЛБУЛВОР** بلبلوار монанди булбул, ба мисли булбул.

**БУЛБУЛЗАБОН** بلبل‌زبان ширинсухан, хушсухан.

**БУЛБУЛЗАБОНӢ** بلبل‌زبانی ширинсуханӣ, хушсуханӣ.

**БУЛБУЛИСТОН** بلبلستان ҷое, ки дар он булбул зиёд аст, макони булбулон.

**БУЛБУЛНАВО** بلبلنوا дорои овози булбулмонанд; хушовоз.

**БУЛБУЛСИТОН** بلبل‌ستان *ниг.* **булбулистон**.

**БУЛВАФО** *а.* بوالوفا вафодор, бовафо.

**БУЛҒА** *а.* بلغه *кит.* 1. кифоят, хӯроки якрӯза. 2. ӯҳдабаро, моҳир.

**БУЛҒОК** *т.* بلغاک *кит.* фитна, шӯр ва ғавғои бисёр.

**БУЛҒОР I** بلغار номи халқе аз славянҳо, ки аҳолии асосии мамлакати Булғористонро ташкил медиҳанд.

**БУЛҒОР II** بلغار як навъ чарми хушранг; **кафши булғор** *ниг.* **булғорӣ**.

**БУЛҒОРӢ** I بلغاری 1. *мансуб ба* **булғор: забони булғорӣ**, **либоси булғорӣ**; **қаланфури булғорӣ** навъи қаланфури калони ғайри тунди хӯрокӣ, қаланфури дӯлма. 2. сокини Булғористон.

**БУЛҒОРӢ** II بلغاری аз чарми булғор дӯхташуда: **кафши булғорӣ**.

**БУЛҒУР** بلغور *кит.* 1. ҳар чизи кӯфта дарҳамомехта. 2. ярмаи гандуми нимпухта. 3. таоме, ки аз ин ярмаи гандум мепазанд.

**БУЛДОЗЕР** *англ.* بلدازیر тракторе, ки дар пеши он бели калони махсус барои ҳамвор кардани замин ва ба ҷои дигар тела дода бурдани хок пайваст карда шудааст.

**БУЛДОЗЕРЧӢ** بلدازیرچی ронандаи булдозер.

**БУЛКАНҶАК** بلکنجک *кҳн.* аҷиб, аҷоиб, турфа.

**БУЛКАРАМ** *а.* بوالکرم *кит.* соҳибкарам, соҳиби бахшиш, саховатманд.

**БУЛКАФД** *а.* بلکفد *кит.* пора, ришва.

**БУЛУҒ** بلوغ *кит.* расиш ба балоғат, расидан ба синни рушд: **ҳадди булуғ**.

**БУЛУК** *т.* بلوک *таър.* ноҳияе, ки аз якчанд деҳа иборат аст.

**БУЛУҚ** *а.* بلق садои оби аз замин бароянда; **булуқ-булуқ кардан** аз замин заҳида баромадани об.

**БУЛУТ** I بلوط дарахти зебои сербаргу азимҷусса, ки ҷӯби сахт дорад, балут.

**БУЛУТ** II بلوت *гуфт.* абр, меғ.

**БУЛУТЗОР** بلوطزار ҷангали дарахтони булут, ҷое, ки дарахтони булут зиёд аст.

**БУЛУТӢ** بلوطی аз ҷӯби дарахти булут сохташуда.

**БУЛӮР** *ю.* بلور 1. шишаи аълосифати шаффофе, ки дар рӯшноӣ тобиш ва ҷилои зебое медиҳад. 2. ҷисми якҷинсаи сахтест, ки атом, ион ва молекулаҳояш дар шакли панҷараи

фазоӣ мураттаб ҷойгир шудаанд ва дар табиат дар шакли бисёрқирра вомехӯрад; кристалл; **булӯри кӯҳӣ** навъи шаффофи квартс, ки дар оптика ва дар сохтани маснуоти заргарӣ ба кор меравад.

**БУЛӮРВОР** بلوروار монанди булӯр, ба мисли булӯр софу шаффоф; **оби булӯрвор** оби соф.

**БУЛӮРГАРДӢ** بلورگردی ба булӯр табдилёбӣ; хосияти ба булӯр табдил гаштан.

**БУЛӮРИН** بلورین 1. аз булӯр сохташуда: **қандили булӯрин**, **ҷоми булӯрин**. 2. *маҷ.* соф, шаффоф; **дасти булӯрин** дасти сап-сафеду зебо ва нозук (-и маъшуқа).

**БУЛӮРИНА** بلورینه булӯрӣ; он чи аз ҷинси булӯр аст.

**БУЛӮРӢ** بلوری *ниг.* **булӯрин**.

**БУЛӮРШАКЛ** بلورشکل шаклан монанди булӯр.

**БУЛӮРШИНОСӢ** بلورشناسی шохае аз илми физика, ки ба баррасиву пажӯҳиши сохтор ва хусусиятҳои булӯрҳо машғул аст.

**БУЛФУЗУЛ** *а.* بوالفضول *кит.* пургӯй, сергап, маҳмаддоно; донотарош.

**БУЛҲАВАС** *а.* بوالهوس 1. побанди ҳавою ҳавас, серҳавас; ошиқи ҳардамхаёл. 2. *маҷ.* ҳаваскор, ҳавасманд.

**БУЛҲАВАСӢ** بوالهوسی булҳавас будан, ҳардамхаёлӣ; ишқи ғайриҷиддӣ.

**БУЛҲАВАСОНА** بوالهوسانه аз рӯи ҳавою ҳавас; ҳардамхаёлона; ҳаваскорона, аз рӯи орзую ҳавас иҷро кардашуда: **шеъри булҳавасона**.

**БУМ** I *а.* بوم парандаи чанголдори шабпари аз ҷуғз калонтар, ки байни мардум шум ва бехосият шумурда мешавад, хугӯяк: **буми шум**; ◊ **лонаи бум** *маҷ.* вайрона, харобазор.

**БУМ** II بوم хок, замин (*-и нокорам*); сарзамин, кишвар, мамлакат: **марзу бум**.

**БУМАЗӢ** *р.* بومزی 1. матои пахтагии рӯяш патдор [*аслаш* **бумазея**]. 2. либос ё чизи дигари аз матои мазкур сохташуда**: куртаи бумазӣ**.

**БУМӢ** بومی маҳаллӣ, таҳҷоӣ, сокини аслии маконе.

**БУМҲАН** بومهن *кит.* заминҷунбӣ, зилзила.

**БУН** بن//بون 1. бех, реша, асос, бунёд; **буни мӯ** бехи мӯ. 2. қисми зерини ҳар чиз, поён, таг: **буни девор**, **буни тал**, **буни чоҳ**; **буни гардан** паси гардан; пушти сар; **буни гӯш** таги гӯш, зери гӯш; баногӯш; **буни дандон** милки дандон, вора; **буни кӯҳ** домани кӯҳ; **буни ғор** дохили ғор; **аз бун (бар)кандан** а) аз решааш кандан, решакан кардан (*дарахтро*); б) *маҷ.* тамоман маҳв кардан, несту нобуд кардан (*чизеро, касеро*); ◊ **аз бун // аз беху бун** тамоман, саросар, ба куллӣ (*мас., аз бун хушк шудан, аз бун канда шудани решаи зулм*); **бесару бун** беаввалу охир, парешон, бетартиб (*мас., суханҳои бесару бун, хаёлоти бесару бун*).

**БУНА** I بنه 1. асбобу анҷом, молу чиз; лоқу пари хона. 2. асбоби сафар, зод, тӯша: **бору буна** асбобу анҷом, молу чиз; ◊ *касеро* **буна карда**… *лаҳҷ.* ба умеди касе шуда…, ба касе умеди зиёд баста… 3. хона, манзил, ошёна.

**БУНА** II بنه 1. асл, реша, бун. 2. бутта, дарахти қадкӯтоҳ.

**БУНАДОР** بنه‌دار *лаҳҷ.* хонадор, масъули нигаҳбонӣ ва мутасаддии буна.

**БУНАК** بنک маблаҒе, ки барои коре ё ҳосили кишти пешакӣ дода мешуд; маблағе, ки умуман барои иҷрои коре пешакӣ медиҳанд ё мегиранд (*мас*., *барои сафари хизматӣ, барои дӯхтану сохтани чизе ва ғ.*), пешмузд, пешпардохт: **бунак гирифтан**, **бунак додан**.

**БУНАКДИҲӢ** بنک‌دهی *исми амал аз* **бунак додан**; пардохти бунак.

**БУНАКДОР** بنکدار он ки аз болои кори ояндааш аз соҳиби корхона пешакӣ маблағ мегирифт.

**БУНАФШ** بنفش ранги кабуди моил ба ранги гули бунафша, нилуфарӣ, нофармон, нилгун.

**БУНАФША** بنفشه гиёҳе, ки гулҳои майдаю сархами кабудранги хушбӯй дорад ва дар баҳор пеш аз гулҳои дигар мешукуфад.

**БУНАФШАГУН** بنفشه‌گون *ниг.* **бунафшаранг**.

**БУНАФШАЗОР** بنفشه‌زار ҷое, ки бунафшаи бисёр мерӯяд.

**БУНАФШАРАНГ** بنفشه‌رنگ монанд ба ранги гули бунафша.

**БУНАХЕЗ** بنه‌خیز хонахез, ботамом кӯч бастан, бо тамоми хонавор кӯчидан.

**БУНБАСТ** بنبست 1. сарбаста (*дар бораи кӯча*). 2. кори душворе, ки роҳи ҳал надорад.

**БУНГОҲ//БУНГАҲ** بنگاه//بنگه 1. *кҳн.* анбор, махзан. 2. муассиса ё марказе, ки барои иҷрои ягон хизмат махсус гардонида шудааст: **бунгоҳи тиббӣ**.

**БУНГОҲӢ** بنگاهی *мансуб ба* **бунгоҳ**.

**БУНДОР** بندار *кит.* 1. решадор. 2. ҳамёндор; соҳиби молу манзил, хонаю молдошта. 3. касе, ки молро арзон харида қимат мефурӯшад, ҷаллоб, ҳаннот.

**БУНДУҚ** I بندق гулӯла, гирд, лӯнда, ғелак.

**БУНДУҚ** II بندوق *кҳн.* туфанг, милтиқ.

**БУНДУҚДОР** بندقدار *кҳн.* туфангдор, милтиқдор.

**БУНЁД** بنیاد 1. пойдевор, таҳкурсӣ, поя; **бунёд кардан (ниҳодан)** сохтан, барпо кардан, ба вуҷуд овардан (*мас., хона, боғ, шаҳр, иншоот ва ғайраро*); **бунёд шудан (гардидан, ёфтан)** сохта шудан, ба вуҷуд омадан. 2. *маҷ.* асос, асл; ниҳод, сиришт; **бунёди** *чизеро* **сӯхтан (кандан)** чизеро маҳв кардан, нест кардан.

**БУНЁДГАР** بنیادگر *ниг.* **бунёдкор**.

**БУНЁДГАРО** بنیادگرا *нав.* пайрави ҷараёни бунёдгароӣ.

**БУНЁДГАРОӢ** بنیادگرایی *нав.* ҷараёни динӣ, ки тарафдорони он ба танқиди аҳкоми дин ва шак овардан ба он муқобиланд.

**БУНЁДГУЗОР** بنیادگذار асосгузор, созанда, бинокунанда.

**БУНЁДГУЗОРӢ** بنیادگذاری гузоштани асоси чизе; барпокунӣ, таъсис.

**БУНЁДӢ** بنیادی асосӣ, аслӣ, бунёнӣ.

**БУНЁДКАН** بنیادکن нобудкунанда, харобкунанда, аз реша несткунанда.

**БУНЁДКОР** بنیادکار созанда, барпокунанда, бинокор.

**БУНЁДКОРӢ** بنیادکاری бунёд кардан; созандагӣ, барпо кардан, таъсис.

**БУНЁДКОРОНА** بنیادکارانه мисли бунёдкор; ба сохтан равона кардашуда: **меҳнати бунёдкорона**.

**БУНЁДКУНАНДА** بنیادکننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **бунёд кардан**; бунёдкор.

**БУНЁН** بنیان 1. бунёд, поя, асос. 2. *кит.* сохти хона, сохти иморат.

**БУНЁНГУЗОР** بنیانگذار *ниг.* **бунёдгузор**.

**БУНЁНГУЗОРӢ** بنیانگذاری *ниг.* **бунёдгузорӣ**.

**БУНЁНӢ** بنیانی *ниг.* **бунёдӣ**.

**БУНЁНКАН** بنیانکن харобкунанда, вайронкунандаи бунёди чизе; харобиовар.

**БУНЁНФИКАН** بنیانفکن 1. *ниг.* **бунёнкан**. 2. *маҷ.* хонумонсӯз, хонасӯз.

**БУНИГАРДАНӢ** بنیگردنی зарбе, ки ба паси сару пушти гардан мезананд.

**БУНИЯ** *а.* بنیه ниҳод, фитрат, сиришт; вуҷуд.

**БУНЛОД** بنلاد *кит.* бунёд, таҳкурсӣ, пойдевор.

**БУНМОЯ** بنمایه мояи асосӣ, сириштмоя, мавзӯъ ё мӯҳтавои асосии як асари бадеӣ ё ҳунарӣ, ки дигар мавзӯъҳо дар алоқамандӣ ба он матраҳ мешаванд.

**БУНОГӮШ** بناگوش *ниг.* **баногӯш**.

**БУНСОЛА** بن ساله кӯҳан, кӯҳансол, солхӯрда, пир.

**БУНЧА** بنچه решаю танаи хурду борики гиёҳу алафҳои навруста.

**БУНЯ** *а.* بنیه *ниг.* **бунияа**.

**бур** بر 1. *асоси замони ҳозира аз* **буридан**. 2. *ҷузъи пасини калимаҳои мураккаб ба маънои* буранда: **токбур**, **кисабур** *ва г.*

**БУР(Р)** *а.* بر *кит.* гандум.

**БУРАНДА** برنده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **буридан**. 2. тез, гузаро; бурро: **теғи буранда**. 3. хайёте, ки бо чен карда буридани матоъ (*барои либос дӯхтан*) машғул аст, чокбур; ◊ **бурандаю даранда** касе, ки гапаш пуртаъсир аст, гапдон; **бурандаю дӯзанда** зани кордон.

**БУРАНДАГӢ** برندگی 1. амали буранда. 2. коргоҳи либосдӯзӣ, ки дар он матоъро барои либос мебуранд, коргоҳи чокбурӣ.

**БУРГАН** برگن *бот.* алафи худрӯи биёбонии танааш ғафс (*аз ҷинси шибоғ*).

**БУРГУТ** *т.* برگوت *зоол.* парандаи калонҷуссаи чанголдор аз оилаи бозҳои шикорӣ.

**БУРГУТБИНӢ** برگوتبینی он ки бинии миёнаш дӯнгу нӯгаш хамида дорад: **ҷавони бургутбинӣ**.

**БУРҒУ** *т.* برغو шохи дарунхолӣ, ки монанди буғ менавозанд, шайпур, буғ.

**бурд** برد *асоси замони гузашта аз* **бурдан**.

**БУРД** I برد 1. он чи дар бозии лотерея, вомбарг *ва г.* ба даст медароянд; он чи дар қимор мебуранд; *муқоб.* **бохт**: **пули бурд**. 2. нафъ, фоида, суд; **бурду бало** суду зиён; **бурду бохт** ғолибият ва мағлубият; бурдан ва бой додан; **бурд кардан** ғалаба кардан, ғолиб шудан.

**БУРД** II برد навъе аз матои катонии рах-рах, ки беҳтарини он бурди яманӣ ҳисоб мешуд.

**БУРДА** I برده *сифати феълии замони гузашта аз*

**бурдан**: **бурда мондан, бурда расондан**.

**БУРДА** II برده пора, тикка, буридае, қисме аз хӯрок**: як бурда нон, як бурда гӯшт; бурда-бурда** порчаҳои зиёд, пора-пора.

**БУРДАГӢ** بردگی *сифати феълии замони гузаштаи шакли дуюм аз* **бурдан** II; **тарафи бурдагӣ** сӯи ғолиб, ҷониби дастболо.

**БУРДАН** I بردن 1. аз ҷое ба ҷое интиқол додан (*хоҳ бардошта, хоҳ кашида ва хоҳ ба пои худ*), *муқоб*. **овардан**. 2. гузоштан, дароз карда расондан (*мас*., *дастро ба китф, гӯшаки телефонро ба гӯш ва г.)*.3. гунҷидан, гунҷоиш додан. 4. шунавондан, хабар додан, расондан: **паём бурдан, хабар бурдан**. 5. ситондан, рабудан, кашида гирифтан. 6. *феъли ёридиҳанда дар феълҳои таркибии номӣ ва феълӣ*: **бахра бурдан, гирифта бурдан, гумон бурдан, истифода бурдан, мубориза бурдан, ном бурдан, пай бурдан, паноҳ бурдан, рашк бурдан, ҳасад бурдан**; ◊ **ақлу ҳуши** *касеро* **бурдан** а) касеро аз ақл бегона кардан, девона кардан; б) касеро мафтуни худ гардондан, шефта сохтан; **дили** *касеро* **бурдан** шефта кардан, мафтун сохтан; ошиқ гардонидан; **сабқат аз** *касе* **бурдан // гӯйи сабқат бурдан** пешдастӣ доштан, бартарӣ доштан (*аз касе дар коре*); **умр ба сар бурдан** зистан; **чашми** *касеро* **бурдан** аз шиддати равшанӣ ва дурахшонии чизе пеши чашми касе тира шудан, чашмро хира кардани чизе; **ба кор бурдан** истифода кардан, кор фармудан; **ба сар бурдан** аз сар гузарондан, паси сар кардан; **ба тороҷ бурдан** ғорат кардан, ба яғмо бурдан, тороҷ кардан.

**БУРДАН** II بردن 1. ғолиб омадан, барор ёфтан, омад кардан дар ягон бозӣ, *муқоб*. **бохтан**; **мусобиқаро бурдан** ғолиб омадан дар мусобиқа. 2. нафъ дидан, фоида ёфтан: **харидӣ –бурдӣ, фурӯхтӣ – мурдӣ** (*зарб*.).

**БУРДБОР** بردبار босабру тоқат, тоқатовар.

**БУРДБОРӢ** بردباری сабру таҳаммул, бардошт, тоқат; **бурдборӣ кардан** сабру таҳаммул кардан, тоқат овардан.

**БУРДНОК** بردناک бурд дошта, дорои бурд; ҳаққи иштирок дошта дар бозиҳои барои бурдани пул ташкилёбанда: **вомбарги бурднок, пасандози бурднок**.

**БУРДУОВАРД** بردوآورد муовиза, муомила; додану гирифтани тӯҳфа ва молу чиз дар тӯйҳо; **бурдуовард кардан** а) доду гирифт кардан; б) *маҷ., гуфт*. баҳсу мунозира кардан.

**БУРЖУАЗИЯ** *фр.* برژوازیه синфи ҳукмрони ҷамъияти сармоядорӣ, ки воситаи истеҳсолот дар моликияти хусусии ӯ мебошад ва аз ҳисоби даромади меҳнати кироя умр ба сар мебарад; **буржуазияи майда** табақае дар ҷамъияти сармоядорӣ, ки воситаи маҳдуди истеҳсолот моликияти хусусии он буда, аз меҳнати кироя кам истифода мебарад ва ё тамоман истифода намебарад, майдабуржуазия.

**БУРЖУАЗӢ** برژوازی *мансуб ба* **буржуазия**: **давлати буржуазӣ**, **мафкураи буржуазӣ**.

**БУРЗ** برز *кит*. 1. боло, баландӣ. 2. қад, қомат; **бурзу боло** қадду қомати расо, баланд.

**БУРИДА** بریده 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **буридан**. 2. чизи буридашуда, қатъгардида; **мӯи бурида** мӯи кӯтоҳшуда; **либоси бурида (бурида монда)** матои ба андоми касе чен карда қайчизада, ки ҳанӯз дӯхта нашудааст; **бурида гаштан** аз болои ҷое гузаштан (*мас*., *роҳе роҳи дигарро*); ҷоеро миёнабур карда гузаштан, убур кардан аз мавзее; **бурида шудан** а) қатъ ёфтан; хомӯш шудан(-и гуфтугузор, тирпарронӣ); б) якбора тамом шудан, дафъатан хотима ёфтани чизе ё коре; ◊ **оши бурида** оши угро; **бурида-бурида** канда-канда, бо фосила; **бурида гардидани пои рафтуомад** қатъ гардидани рафтуомад; канда шудани робита.

**БУРИДАН** بریدن 1. чизеро бо ягон олоти тезу буранда ба ду ҳисса ё зиёда аз он ҷудо кардан; пора кардан, қатъ кардан; чок кардан, тилим кардан; **гул буридан** а) гул кандан; б) нақшу нигор баровардан (*дар рӯи чизе*); в) *тиб.* амалиёти махсуси тиббӣ барои пешгирии саросарии бемории нағзак, ки асосан кӯдакон ба он гирифтор мешаванд; **обро буридан** а) буридани об ҳангоми шиноварӣ бо дасту по; б) *киноя* аз шиноварӣ кардан; **сар буридан** сар аз тан ҷудо кардан; касеро куштан; **ток буридан** дар аввали баҳор буридани нардҳои зиёдатӣ ва хушкшудаи ток. 2. аз рӯи андозае қайчӣ кардани матоъ. 3. чен карда, зиёдатиашро гирифтан, кам кардан: **замини** *касеро* **бурида, ба** *касе* **додан, обро аз** *касе* **бурида, ба** *касе* **додан**. 4. ҷароҳат пайдо кардан, тилим-тилим гаштан (-и рӯи забон аз шиддати туршӣ ё ширинӣ, даст аз оҳак *ва г.*). 5. турш шудани шир; ◊ **муносибатро буридан**

муносибатро кандан, қатъи робита кардан, тарки алоқа кардан; **ошноиро буридан** аз касе қатъи ошноӣ кардан, хотима додан ба дӯстӣ; **миёни** *чизеро* **буридан** чизеро ба давом додан нагузоштан, давоми чизеро қатъ кардан (*мас., сухан, ҷанҷол, машқ, сӯҳбатро*); **пои худро аз ҷое буридан** рафтуоро ба ҷое тарк кардан; **сухани** *касеро* **буридан** касеро аз суханаш боздоштан, сухани касеро қатъ кардан, ба мобайни гапи касе даромадан.

**БУРИШ** برش 1. *исми феълӣ аз* **буридан**. 2. либосбурӣ, чокбурӣ; тарзу шакли буридану дӯхтани либос.

**БУРИШГОҲ** برشگاه ҷои ҳамдигарро бурида гузаштан: **буришгоҳи роҳ**.

**БУРҚАЪ** *а.* برقع *кит.* сарбанди занон; чашмбанд, пардаи рӯйпӯши занон, рӯбанд, ниқоб.

**БУРМА** برمه *лаҳҷ.* чин, оҷинг, қат (*мас., дар либос*); **бурма-бурма** пурчин; қату пат; ноҳамвор; **бурма шудан** а) чиндор шудан; б) ноҳамвор шудан, уреб шудан ва кашида истодани либос; **даҳонро бурма кардани** *чизе* даҳони инсонро хушк кардан ва афшурдани чизҳои турш ё бо таъми хос (*аз қабили* пӯсти анор, баъзе навъи хурмо *ва г.*); **рӯй (лаб, лунч)-ро бурма кардан** рӯй турш кардан (*чун изҳори норизоӣ*).

**БУРНУС** *ю.* برنوس 1. *кит.* либосе шабеҳи боронӣ, ки кулоҳи он пайванд бо либос аст ва бештар рӯҳониёни масеҳӣ мепӯшиданд. 2. навъи кулоҳи баланд, ки бештар дарвешон ё масеҳиён мепӯшиданд.

**БУРОҚ** *а.* براق 1. номи аспи Муҳаммади пайғамбар (с), ки дар шаби меъроҷ савори он аз Макка то ба Байтулмуқаддас ва аз он ҷо ба осмон рафтааст. 2. *маҷ.* асп.

**БУРРО** برا 1. буррон, бур(р)анда, тез, қотеъ: аслиҳаи буро: **теғи бурро**. 2. *маҷ.* фасеҳ, фаҳмо, возеҳ, аниқ; гӯё: **забони бурро**, **нутқи бурро**, **бурро гап задан**, **бурро ва беғалат хондан**; **бурро-бурро** якта-якта, фаҳмо (*хондан, гап задан*); **шоҳиди бурро** шоҳиди гапдон, гувоҳи гапаш пухтаю асоснок.

**БУРРОГӢ** براگی *ниг.* **бурроӣ**.

**БУРРОӢ** برایی 1. тезӣ, қобилияти буридан доштан, бурро будан. 2. фасеҳӣ, возеҳӣ; гӯёӣ; фаҳмо гап задан.

**БУРРОН** بران *ниг.* **бурро** 1.

**БУРС** برس *бот.* арча.

**БУРУДАТ** *а.* برودت *кит.* сармо, хунукӣ, сардӣ.

**БУРУДӮЗ** برودوز 1. буридан ва дӯхтани либос. 2. аз сари нав дӯхтани либос.

**БУРУЗ** *а.* بروز *кит.* зуҳур, зоҳир шудан, падидоӣ, ошкор гаштан; **буруз кардан** зоҳир шудан, намоён гаштан.

**БУРУН** برون *шакли дигари* **берун**.

**БУРУНА** برونه *ниг.* **беруна**.

**БУРУНАФКАНӢ** برونافکنی *ниг.* **берунафканӣ**.

**БУРУНӢ** برونی *ниг.* **берунӣ**.

**БУРУНМАРЗӢ** برونمرزی *ниг.* **берунмарзӣ**.

**БУРУНРЕЗ** برونریز *биол.* хусусияту вежагии ғадуде, ки баровардаҳои худро берун мерезад; *муқоб.* **дарунрез**.

**БУРУНСӮ** برونسو сатҳ ё бахши хориҷии чизе; *муқоб.* **дарунсӯ**.

**БУРУНШАҲРӢ** برونشهری *ниг.* **беруншаҳрӣ**.

**БУРУТ** بروت мӯйлаб, сибил: **бурути сиёҳ**, **бурут мондан**, **бурут тоб додан (тофтан)**; ◊ **боди бурут** ҳавобаландӣ; **имои бурут** ишорати ноаёну мағрурона, супориш бо имову ишора; **буруташро табар намебурад** мағрур, ҳавобаланд аст.

**БУРУТӢ** بروتی мӯйлабдор, сибилӣ.

**БУРУФА** بروفه *кит.* фӯта; рӯймоли миён.

**БУРУҶ** *а.* بروج *ҷ.* **бурҷ**.

**БУРҲОН** برهان далел; ҳуҷҷат, санад, далели қотеъ; **амри бадеҳиро ҳоҷати бурҳон нест** (*мақ.*) коре, ки худ аз худ равшан аст, ба исбот ҳоҷат надорад; **бурҳони қотеъ** а) далел ва санади қатъӣ, далели раднашаванда; б) «**Бурҳони қотеъ»** номи луғати маъруфи тафсирӣ, ки Муҳаммад Ҳусайн ибни Халафи Табрезӣ мутахаллис ба Бурҳон дар соли 1652 таълиф кардааст.

**БУРЧАК** *т.* برچک *гуфт.* кунҷ, кунҷак [*аслаш* **бурҷак**]: **бурчаки сандалӣ, бурчаки хона**.

**БУРҶ** *а.* برج 1. бинои манорашакле, ки барои дидбонӣ ва ё ҳамчун нишони махсуси роҳ (-и киштигардӣ) месозанд; бинои манорамонанди мустаҳкам, ки дар гӯшаҳои қалъа ва ҳисор сохта мешуд: **бурҷи қалъа**, **соати бурҷи Кремл**; **бурҷи фонус** манораи фонусҳои лаби дарёву баҳр, ки ҳамчун роҳнамо хизмат мекунад. 2. кунҷ, гӯша: **бурҷи девор**, **бурҷи хона**, **бурҷи ҳавлӣ**. 3. *нуҷ.* ҳар як аз дувоздаҳ галаситораҳои осмонӣ, ки офтоб дар тӯли як

сол дар атрофи онҳо давр мезанад ва соли тақвими шамсӣ мутобиқи онҳо ба моҳҳо тақсим мешавад (Ҳамал, Савр, Ҷавзо *ва г.*).

**БУРҶСОЗӢ** برجسازی сохтани бурҷ, бунёди бурҷҳои баланд дар шаҳрҳо.

**БУРЯТ** بریت 1. номи халқе, ки аксари аҳолии Бурятистон (дар ҳайати Русия)-ро ташкил медиҳад. 2. нафаре аз аҳолии Бурятистон.

**БУРЯТӢ** بریتی *мансуб ба* **бурятҳо**: **забони бурятӣ**.

**БУССАД** *а.* بسّد *кит.* марҷон; **ду буссад** *киноя аз* ду лаби маҳбуба.

**БУССАДИН** بسّدین *кит.*, *мансуб ба* **буссад**; марҷонӣ, аз марҷон сохташуда.

**БУСТОН** بستان *ниг.* **бӯстон**.

**БУТ** بت 1. ҳайкали филизӣ ё аз чӯбу санг тарошидаи инсон ё ҳайвон, ки бутпарастон ба он ибодат мекунанд, санам. 2. *маҷ.* маъшуқаи соҳибҷамол, нигори нозанин: **бути нозанин**, **бути соҳибҷамол**.

**БУТАЛА** بوتله шутурча, шутурбача.

**БУТАФОРИЯ** *ит.* بوتفاریه ашё ва асбобу анҷомҳои сохтае, ки барои саҳнае дар театр ва ташкили витринаи мағоза истифода мебаранд.

**БУТАФОРӢ** بوتفاری *мансуб ба* **бутафория**.

**БУТГАР** بتگر он ки аз филиз ё сангу чӯб ҳайкали санам мерехт ё метарошид, бутсоз.

**БУТГАРӢ** بتگری амал ва шуғли бутгар.

**БУТЕМОР** بوتیمار *ниг.* **бутимор**.

**БУТЕРБРОД** *англ.* بوتیربراد *хӯр.* бурдаи нон, ки ба рӯяш ҳасиб ё панир дорад ва ё равғани маска молида шудааст.

**БУТИМОР** بوتیمار *кит.* як хел мурғи сафедранги лаклакмонанди моҳихӯр, ки дар канори об зиндагӣ мекунад.

**БУТКАДА** بتکده *ниг.* **бутхона**.

**БУТЛОН** *а.* بطلان *ниг.* **батлон**.

**БУТПАРАСТ** بتپرست парастишкунандаи бутҳо, санампараст.

**БУТПАРАСТӢ** بتپرستی ақидаи диние, ки пайравони он ба бутҳо ҳамчун таҷассуми худоҳо ибодат мекунанд, парастиши бутҳо.

**БУТПАРАСТОНА** بتپرستانه ба шева ва рафтори бутпарастон.

**БУТСОЗ** 1. *ниг.* **буттарош**. 2. он ки ба хотири аз ҳад зиёд дӯст доштан ё парастидани чизе ё касе онро дар зеҳни худ ба як мавҷуди парастиданӣ табдил медиҳад.

**БУТТА** بتّه 1. растании сершоху барги кӯтоҳпоя, ки қариб аз наздики решааш шох меронад. 2. поя, бех; нумератив дар шумури растаниҳои қадпаст: **буттаи гул**, **буттаи хор**.

**БУТТАБУР** بتّه‌بور *нав.* қайчии махсус барои бурида кӯтоҳ кардани буттаҳо (-и ороишӣ), қайчии ороиши буттаҳо.

**БУТТАГӢ** بتّگی *мансуб ба* **бутта**.

**БУТТАДЕВОР** بتّه‌دیوار *нав.* қатори зичи бутта ё дарахтони баландиашон якхела, ки вазифаи деворро иҷро мекунад.

**БУТТАЗОР** بتّه‌زار ҷои сербутта, макони рӯидани буттаҳои бисёр.

**БУТТАРОШ** بت‌تراش бутсоз, он ки кораш сохтани бутҳои чӯбӣ, филизӣ, сангӣ *ва г* аст.

**БУТТАРОШӢ** بت‌تراشی амали буттарош; бутсоз.

**БУТУН** I *т.* بتون 1. том, комил; нони бутун нони нашикаста; тухми **бутун** тухми дуруст, тухми солим; **як рӯзи бутун** тамоми рӯз, рӯзи дароз; **бутун будан** дуруст будан, бенуқсон будан. 2. тамоман, комилан, пурра; ◊ **адади бутун** *риёз.* адади ба ҳиссаҳо тақсимнашуда, адади яклухт (чун 1, 7, 20).

**БУТУН** II بطون *ҷ.* **батн**.

**БУТУН** III بطون *кит.* пӯшида; пӯшидагӣ, нуҳуфтагӣ; **зуҳур ва бутун** зоҳир шудан ва пинҳон шудан.

**БУТХОНА** بتخانه ибодатхонаи бутпарастон, буткада.

**БУТШИКАН** بتشکن 1. он ки бут мешиканад. 2. *маҷ.* риоятнакунанда ба расму русум ва анъанаҳо.

**БУФЕР** *англ.* بوفیر қисмҳои махсуси зарбагир дар пешу паси вагон, автомобил *ва г.*, ки вақти тасодум шиддати зарба ё таконро кам мекунад.

**БУФЕТ** *фр.* بفیت ҷои фурӯши хӯрокҳои сабук ва нӯшобаҳо дар мактабу идораҳо ва ҷойҳои ҷамъиятӣ; шӯъбаи фурӯши машрубот ва газакҳо (*дар ошхонаву ресторанҳо*): **буфети истгоҳи роҳи оҳан**, **буфети мактаб**.

**БУФЕТЧӢ** بفیتچی *гуфт.* фурӯшанда-корманди буфет.

**БУХГАЛТЕР** *олм.* بخگلتیر *ниг.* **ҳисобдор**.

**БУХГАЛТЕРИЯ** *олм.* بخگلتیریه *ниг.* **ҳисобдорӣ**.

**БУХГАЛТЕРӢ** بخگلتیری *мансуб ба* **бухгалтер** ва **бухгалтерия**.

**БУХЛ** *а.* بخل 1. *кит.* бахилӣ, хасисӣ, мумсикӣ. 2. ҳасудӣ, нотавонбинӣ.

**БУХОР** *а.* بخار заррачаҳои об дар шакли газ, ки бо таъсири гармӣ аз об, замини нам, дарахтон, бадани инсону ҳайвон *ва г.* ҷудо мешаванд; буғ, ҳавр; **бухори** *чизе* **баромадан**.

**БУХОРИГӢ** بخاریگی *мансуб ба* **бухорӣ II**; хоси сокини Бухоро: **ширинсухании бухоригӣ**.

**БУХОРИДӮХТ** بخاری‌دوخت ба тарзи хоси бухороиҳо дӯхташуда, тарзи буришу дӯхтанаш ба бухороиҳо хос: **мӯзаи амрикониии бухоридӯхти пошнабаланд, телпаки бухоридӯхт**.

**БУХОРИСОЗ** بخاری‌ساز он ки ба сохтани бухорӣ машғул аст, устои бухорӣ.

**БУХОРИСОЗӢ** بخاری‌سازی 1. амал ва шуғли бухорисоз. 2. ҷои бухорисозӣ.

**БУХОРӢ** I بخاری 1. *мансуб ба* **бухор**; ба воситаи буғ коркунанда, буғӣ: **мошини бухорӣ**, **киштии бухорӣ**. 2. оташдони рӯкушодаи мӯридор, ки мисли токча дар девори хона барои гарм кардани он месозанд, манқал.

**БУХОРӢ** II بخاری *ниг.* **бухоройӣ**.

**БУХОРКУНАК** بخارکنک *ниг.* **буғкунак**.

**БУХОРМОНАНД** بخارمانند шабеҳи бухор, ба буғ монанд, мисли ҳавр.

**БУХОРОЙӢ** بخارای *мансуб ба* **Бухоро**; аҳли Бухоро; **тангаи бухоройӣ** *таър.* тангаи зарби Бухоро.

**БУХОРОЛУД** بخارآلود бухордор, омехта бо бухор.

**БУХОРПАЗ** بخارپز 1. абзори барқӣ барои пухтани хӯрок ба воситаи бухор. 2. таоми дар бухор пухташуда.

**БУХОРХОНА** بخارخانه 1. бино, хона, ё қисме аз мошинҳо, ки дегҳои бухор дар он ҷо гирифтаанд. 2. хонаи гарми махсус дар ҳаммом, ки одамон худашонро буғ медиҳанд. 3. шӯъбаи махсус дар корхонаҳо барои ба воситаи буғ хушконидани маҳсулот (*мас.*, *маснуоти оҳану бетонӣ дар комбинати хонасозӣ ва г.*).

**БУХОРХУДОТ** بخارخدات **[***соҳиби* **Бухоро**], *таър.* унвони ҳокимони давлати Бухоро дар асрҳои 7-8.

**БУХС** بخس *гуфт., аслаш* **буғз**.

**БУХТӢ** بختی шутури дукӯҳонаи пашмаш сурхтоб.

**БУХТУР** بختور *кит.* раъд, тундар, бахтур.

**БУХУР** *а.* بخور моддаҳои самғии дудашон хушбӯй (*аз қабили* уд, мушк, анбар, лодан *ва г.*); **бухур кардан** моддаи хушбӯеро сӯзонда, дуди онро баровардан.

**БУХУРДОН** بخوردان зарфи филизӣ барои дуд кардани хушбӯиҳо дар ибодатхонаҳои насронӣ, миҷмар.

**БУҲАЙРА** *а.* بحیره *кит.* кӯл.

**БУҲУР** *а.* بحور *ҷ.* **баҳр** I.

**БУЧА** بچه *лаҳҷ.* хоҳари калонӣ [*аслаш* **бибича**].

**БУЧЧА** بچه **:**гӯши бурида, гӯшҳои кӯтоҳкардашуда.

**БУҶЕТ** *фр.* بوجیت рӯйхати даромад ва хароҷоти давлат ё муассисае барои муддати муайян; маҷмӯи дахлу харҷи шахсии ягон кас, будҷа, будҷет: **буҷети давлатӣ**, **буҷети маҳаллӣ**.

**БУҶЕТӢ** بوجیتی *мансуб ба* **буҷет**; **гурӯҳи буҷетӣ** гурӯҳе, ки хароҷоти таҳсили донишҷӯёни он аз ҳисоби буҷети давлатӣ пардохта мешавад.

**БУҶӢ** بوجی *гуфт.* чизи хаёлии бадҳайбат, ки барои тарсондани кӯдакон номи онро мегиранд, алобуҷӣ.

**БУҶУЛ** بجل//بجول 1. *ниг.* **буҷулак**. 2. устухони суфтаи лӯндаи соқи гӯсфанд ё буз, ки бо он қимор мебозанд; **буҷул задан** буҷулбозӣ кардан; ◊ **буҷули** *касе* **олчи хестан** муваффақият пайдо кардан, барор ёфтани кори (*одатан ношоиста ва ҳаром*) касе; бахти касе тофтан.

**БУҶУЛАК** بجولک *тиб.* устухони банди байни соқу пой, шитолинг: **буҷулаки пой**.

**БУҶУЛБОЗ** بجلباز он ки дар буҷулбозӣ иштирок мекунад; қиморбоз.

**БУҶУЛБОЗӢ** بجلبازی бозии қимор, ки дар он буҷулро ҳамчун мӯҳра истифода мебаранд.

**БУҶҶАК** بجک *гуфт.* пажмурда; фарсуда, фартут: **кампири уҷҷаку буҷҷак**.

**БУШ** بش *кит.* мӯи гардани асп, ёл.

**БУШОЛ** بشال *бот.* растании буттагӣ ё печон, ки гулчаҳои хушбӯй дорад.

**БӮ//БӮЙ** بو//بوی бухори нонамоёне, ки аз чиз ва моддаҳои гуногун ҷудо шуда, дар ҳаво паҳн мегардад ва ба воситаи бинӣ - қувваи шомма ҳис мешавад, роиҳа: **бӯи бад**, **бӯи гул**, **бӯи**

тунд, **бӯи ғализ**; **бӯй гирифтан** бадбӯй шудан, бӯи бад пайдо кардан (*дар натиҷаи пӯсиш ва г.*); **бӯ гирондан** паҳн кардани бӯи бад дар ҷое; **бӯй кардан** а) бо қувваи шомма эҳсос кардан, бӯидан; б) пӯсида бӯй пайдо кардан, гандида бӯйнок шудан; **бӯ(й) кашидан** бӯидан, шамидан, бӯй кардан; **бӯ гирифтани саг** изи чизеро аз рӯи бӯ дарёфтани саги пайгир; ◊ **рангу бӯ(й)** тароват, тару тозагӣ; сарсабзӣ, зебоӣ; **бӯй бурдан** *(аз чизе ё чизеро)* чизеро пай бурдан; аз ягон сирри ниҳонӣ андаке огоҳӣ ёфтан; **бӯи пилта баромадан** ошкор шудан, фош гардидани сирре; **бӯи тафт кардан (баровардан)** *гуфт.* а) чизе пухтан; б) чизе пухта худоӣ кардан; **бӯи** *чизе* **омадан (***аз чизе ё касе***)** зоҳир шудан, маълум шуда истодан (-и нишону аломати чизе ё коре аз чизе, касе); **бӯи** *чизеро* **баровардан** ошкор кардан (*сирреро*); маълум кардан (*кореро*); **бӯи шир омадан аз даҳони** *касе* ҳанӯз бача будан; **аввал гиребонатонро бӯй кунед**… аввал вазъ ва чигунагии худро санҷед… (*дар мавриди айбгирӣ ба айбгир гуфта мешавад*); **бӯи умед ҳаст** ба иҷро шудани коре андак умед ҳаст.

**БӮБУРД** بوبرد *кит.* булбул, андалеб.

**БӮГАН** بوگن *ниг.* **бугон**.

**БӮГАНД** بوگند бӯи бисёр бад, бӯи гандида.

**БӮГИН** بوگین *гуфт.* бӯйнок, бадбӯй.

**БӮГИР** بوگیر дорои бӯйфаҳмии хос; **саги бӯгир** а) саги хизмати низомӣ, ки барои бо бӯй дарёфтани пайи касе ё чизе таълим дода шудааст, саги пайгир; б) *маҷ.* ҷосус, хабаркаш.

**БӮГИРИФТА** بوگرفته *ниг.* **бӯйгирифта**.

**БӮҒУРСОҚ** *т.* بوغرساق *гуфт.* хамирлӯндаҳои ширу тухмдори дар равған бирёнкарда, ки ҳамчун хӯрдании маросимӣ дар иду тӯйҳо истеъмол мекунанд, орзуқ.

**БӮҒЧА** بوغچه чизҳои ба чодар басташуда (*хусусан либосҳо*), банд, баста, тугунча; **як бӯғча** як банд; **буғча кардан** ба чодар бастан, дар чодар баста мондан (*бо мақсади гун кардани либосу либосворӣ*); **сарфа кунам, сагон баранд, бӯғча кунам, мушон хӯранд** (*зарб.*); ◊ **буғчаи худро бардоштан** чизу чораи худро бардошта рафтан.

**БӮҒЧАБАНДӢ** بوغچه‌بندی ба буғҷома бастани чизу чора, бӯғча кардан.

**БӮҒЧАБАРДОР** بوغچه‌بردار он ки бардошта гаштан ё бурдану овардани бӯғчаҳо ба зиммаи ӯ мебошад (*дар маросимҳо*).

**БӮҒЧАДОР** بوغچه‌دار нигаҳбони либосҳои ба ҳаммом дохилшудагон.

**БӮҒЧАЗАДА** بوغچه‌زده матоъ ё либосе ки дар натиҷаи ҳамчун бисот дар бӯғча бисёр нигоҳ доштан кӯҳна ва изи қатҳояш намерафтагӣ шудааст.

**БӮҒЧАПЕЧ** بوغچه‌پیچ порчаи матои чоркунҷа барои бӯғча карда бастани либосҳо, буғҷома.

**БӮДИҲАНДА** بودهنده он чи, ки бӯй (-и нохуш) ба атроф паҳн мекунад; бӯйдор; бӯйгирифта.

**БӮДОР** بودار *ниг.* **бӯйдор**.

**БӮЁ** بویا бӯйдиҳанда; хушбӯ, муаттар.

**БӮЗА** بوزه шаробе, ки аз ширaи резаҳои биринҷ, арзан ва ё ҷав дастӣ тайёр карда мешавад: **бӯза хӯрдан**.

**БӮЗАХОНА** بوزه‌خانه ҷое, ки дар он бӯза тайёр мекарданд.

**БӮЗАХӮР** بوزه‌خور он ки бӯза менӯшад, истеъмолкунандаи бӯза.

**БӮЗАХӮРӢ** بوزه‌خوری *исми амал аз* **бӯза хӯрдан**; истеъмоли бӯза.

**БӮЗБАЛА** *т.* بزبله *гуфт.* 1. марди тануманд, ҷавони ҳузабр, паҳлавони далеру бебок. 2. олуфта, ҷавонмард.

**БӮЗИНА** بوزینه маймун, ҳамдуна.

**БӮЗИНАГӢ** بوزینگی *мансуб ба* **бӯзина**; ба бӯзина хос; ◊ **дӯстии бӯзина кардан** кореро ба нафъи касе гумон бурда, иҷро кардан, ки дар асл бар зарари ӯст; *муқ.* **хизмати хирсона**.

**БӮИДАН** بوئیدن ба воситаи қувваи шомма бӯй ҳис кардан, бӯй кардан, шамидан, бӯй кашидан.

**БӮЙ** بوی *ниг.* **бӯ**.

**БӮЙБАР** بوی بر *нав.* модда ё асбоб барои нест кардани бӯи бад.

**БӮЙБАРӢ** بوی‌بری аз байн бурдани бӯи чизе (*ба воситаи маводи бӯйбар*).

**БӮЙГИР** بویگیر *ниг.* **бӯгир**.

**БӮЙГИРИФТА** بوگرفته *сифати феълии замони гузашта аз* **бӯ(й) гирифтан**; бадбӯйгардида, бӯи бад пайдокарда (*аз пӯсиш ва г.*): **гӯшти бӯйгирифта**, **моҳии бӯйгирифта**.

**БӮЙДОР** بویدار бӯйдиҳанда; хушбӯ, муаттар.

**БӮЙКАШӢ** بویکشی *исми амал аз* **бӯ кашидан**;

бӯидан, бӯида дидан.

**БӮЙМОДАРОН** بویمادران *бот.* гиёҳи соқабаланде, ки гулҳои хӯшагии сафед дорад ва дар тиб ба кор меравад.

**БӮЙНОК** بویناک 1. *ниг.* **бӯйдор**. 2. бадбӯй, дорои бӯи нохуш: **ботлоқи бӯйнок**.

**БӮҚ** بوق 1. аз созҳои бодӣ, ки навъи қадимии он аз шох буда, овози шахсро баланд мекардааст. 2. шайпури шикориён.

**БӮҚӢ** بوقی 1. он ки бӯқу шайпур менавозад, шайпурзан. 2. ба шакли бӯқ, монанди бӯқ. 3. гули шайпурӣ.

**БӮҚАЛАМУН** بوقلمون 1. яке аз оилаҳои хазандагони сусмормонанди кишварҳои гарм, ки ранги пӯсташонро вобаста ба муҳит тағйир медиҳанд. 2. *маҷ.* рангоранг; **мурғи бӯқаламун** мурғи марҷон. 3. *маҷ.* шахси ноустувор, фикру қарори худро зуд тағйирдиҳанда.

**БӮҚАЛАМУНӢ** بوقلمونی *мансуб ба* **бӯқаламун**; монанди бӯқаламун.

**БӮҚАЛАМУНСИФАТ** بوقلمون‌صفت ба монанди бӯқаламун; сифату ҳолати бӯқаламунро дошта.

**БӮҚАЛАМУНСИФАТӢ** بوقلمون‌صفتی амал ва рафтори шахсе, ки фикру қарори худро ҳар лаҳза дигар мекунад.

**БӮЛАК** *т.* بولک *гуфт.* пора, бурда; қисм, қитъа; **бӯлаки замин** қитъаи замини ҳамвор; **бӯлак-бӯлак кардан** пора-пора кардан, ба порчаҳои хурд ҷудо кардан, майда кардан, реза кардан; **ду бӯлак кардан** ба ду қисм ҷудо кардан, ба ду ҳисса тақсим кардан.

**БӮР** I بور порчаи оҳаксанги нарм, ки дар мактабҳо барои дар тахтаи синф навиштан ба кор мебаранд, табошир.

**БӮР** II بور ранги сурхи сиёҳтоб; қаҳвагӣ; **аспи бӯр** аспи тӯруқ.

**БӮРА** بوره *хим.* моддаи намакмонанд, ки дар тиб ва саноат ба кор мебаранд; танакор.

**БӮРАБРАШ** بورابرش *кит.* аспи сурх, ки нуқтаҳои мухолифи ранги асосии худро дорад, тӯруқи холдор, аспи аблақ.

**БӮРАК** بورک *кит.* 1. мағори нон, пӯпанак. 2. самбӯса.

**БӮРДОҚӢ** *т.* برداقی гӯсфанди махсус барои гӯшту равған парво ва фарбеҳшуда; чорпои парвой; **бӯрдоқӣ кардан** парвариш кардан, фарбеҳ кунондан.

**БӮРЁ** بوریا мафраше, ки аз найи кӯфта бофта шудааст ва одатан барои нагузаронидани намӣ аз таги палос паҳн мекунанд, ҳасир; ◊ **каждуми таги бӯрё** душмани маккори пинҳонӣ.

**БӮРЁБОФ** بوریاباف бофандаи бӯрё, бӯрёсоз.

**БӮРЁБОФӢ** بوریابافی касбу шуғли бӯрёбоф, бофтану сохтани бӯрё.

**БӮРЁӢ** بوریائی аз бӯрё сохташуда; бӯрёпеч.

**БӮРЁКӮБОН** بوریاکوبان зиёфате, ки ба шарафи кӯчидан ба хонаи нав ба дӯстон медиҳанд: **бӯрёкӯбон кардан**.

**БӮРЁПЕЧ** بوریاپیچ бо бӯрё печондашуда; **хонакӯчу бӯрёпеч** бо тамоми чизу чораи хона, ҳамаи ашёи хонаро ҳамроҳ гирифта.

**БӮРЁПУЛӢ** بوریاپولی *таър.* пуле, ки дар мактабҳои кӯҳна аз падару модари талабагон барои харидани бӯрёву палоси дарсхона мегирифтанд.

**БӮРЁПӮШ** بریاپوش *кин.* одами ниҳоят камбағал.

**БӮРЁЧА** بوریاچه бӯрёи хурд.

**БӮРИКАЛЛА** بوریکله навъи харбузаи кулӯла ва алобулои пешпазак.

**БӮРОН** بوران тундбоди барфу борон омехта (*одатан дар дашту биёбон*); ◊ **оромии пеш аз бӯрон** оромие, ки пас аз он талотуми фавқулодае рӯй доданаш аз эҳтимол дур нест.

**БӮРОНӢ** بورانی *мансуб ба* **бӯрон**; ба бӯрон хос; **абри бӯронӣ** абри сиёҳи бӯроновар.

**БӮРОНОВАР** بوران‌آور :**абри бӯроновар** абри сиёҳе, ки боиси хестани бӯрон мегардад, абри бӯронӣ.

**БӮРРАНГ** بوررنگ ба ранги бӯр, сурхи сиёҳтоб.

**бӯс** بوس 1. *асоси замони ҳозира аз* **бӯсидан**. 2. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънои* бӯсанда: **дастбӯс**, **заминбӯс**, **остонбӯс** *ва г.*

**БӮС** بوس :**бӯсу канор** ба оғӯш кашидану бӯсидан.

**БӮСА** بوسه расонидани лаб ба рухсора, лаб ё дасти касе ё ба чизе ба нишонаи изҳори муҳаббат, эҳтиром ё навозиш: **бӯсаи гарм**, **бӯсаи ширин**, **бӯса гирифтан (додан, кардан)**; **бӯса фиристодан** дастро ба лаб расонда, аз

дур ба бӯса ишора кардан ба касе.

**БӮСААФШОН** بوسه‌افشان *кит.* касе, ки бисёр бӯса мекунад.

**БӮСАБОЗӢ** بوسه‌بازی бӯсидани якдигар ҳангоми ишқбозӣ.

**БӮСАБОРОН** بوسه‌باران бисёр бӯсидан касеро.

**БӮСАГИР** بوسه‌گیر гирандаи бӯса, бӯсарабо.

**БӮСАГОҲ** بوسه‌گاه *кит.* ҷои бӯсидан ҳамчун лаб, рӯй *ва г.*

**БӮСАРАБО** بوسه‌ربا *кит.* бӯсаситон, бӯсагир.

**БӮСАСИТОН** بوسه‌ستان он ки бӯса меситонад, бӯсарабо.

**БӮСАФИРЕБ** بوسه‌فریب касе ё чизе, ки аз лиҳози бисёр зебо будан диққатҷалбкунанда буда, бӯса талаб мекунад.

**БӮСАЧИН** بوسه‌چین бӯсакунанда, он ки бӯса мекунад.

**БӮСАҶОЙ** بوسه‌جای *ниг.* **бӯсагоҳ**.

**БӮСИДАН** بوسیدن бӯса кардан, муччӣ кардан; ◊ **замин бӯсидан** *кит.* таъзим кардан.

**БӮСОБӮС** بوسابوس бӯса кардани зиёд, бисёр бӯса кардан.

**БӮСОБӮСӢ** بوسابوسی бӯсиданҳо, бӯса карданҳо; **бӯсобӯсӣ кардан** бисёр бӯса кардан, зиёд муччӣ кардан (*хусусан якчанд кас*).

**БӮСТОН** بوستان 1. боғе, ки дорои меваю гулҳои фаровон ва сабзавоту полиз аст; боғи сабзу хуррам; гулистон, гулзор. 2. «**Бӯстон**»- номи китоби манзуми шайх Саъдии Шерозӣ (1184 -1292).

**БӮСТОНАФРӮЗ** بوستان‌افروز як навъ гиёҳи ороишӣ, ки хӯшагули ҷорӯбакии мисли гули тоҷихурӯс арғувониранг дорад, бахмалгул.

**БӮСТОНӢ** بوستانی *мансуб ба* **бӯстон**; дар бӯстон рӯида; боғӣ.

**БӮСТОНСАРО(Й)** بوستان‌سرا(ی) хонае, ки рӯи ҳавлиаш мисли боғу бӯстон сабзу хуррам аст, хонаи боғчадор; **бӯстонсарои ҳукуматӣ** кӯшки боҳашамати боғу роғдор, ки қароргоҳи ҳукумат мебошад.

**БӮТА** بوته зарфи аз гилбӯта сохташуда, ки дар он нукра, тилло *ва г.* об мекунанд.

**БӮТАБАНД** بته‌بند устои бӯтабандӣ.

**БӮТАБАНДӢ** بته‌بندی *тех.* рӯкаш кардани андаруни бӯта *ва г.* бо маводи оташбардор, аз ҷиҳати химиявӣ устувор ё гармоногузар.

**БӮТАҚОЛИБ** بته‌قالب *тех.* қолиби бӯтарезӣ.

**БӮТАНА** بوتنه :**лойи бӯтана** *лаҳҷ.* лойи шуррут.

**БӮТАСОЗ** بوته‌ساز созандаи бӯта, тайёркунандаи бӯта.

**БӮТАХИШТ** بوته‌خشت *тех.* навъи хишти оташбардор, ки дар сохтани бӯта ба кор мебаранд.

**БӮХЧА** بوخچه *гуфт.*, *ниг.* **бӯғча**.

**БӮҲРОН** *а.* بحران 1. *тиб.* лаҳзаи тағйири қатъӣ дар ҳолати бемор. 2. *с., иқт.* аз дараҷаи талабот зиёд истеҳсол кардани мол дар мамлакат, ки боиси вайрон шудани ҳаёти иқтисодӣ, кам шудани музди кор ва ба амал омадани бекорӣ мегардад: **бӯҳрони иқтисодӣ**; **бӯҳрони сиёсӣ** ошуфтагӣ, норозигӣ ва қаҳру ғазаби оммавӣ дар мамлакат; ҳолатест, ки «боло» дигар ба идора кардан ба тарзи кӯҳна қодир несту «поёниҳо» ба таври пештара зиндагӣ кардан намехоҳанд ва тағйир додани тарзи идора карданро талаб мекунанд; **бӯҳрони ҳукуматӣ** қисман ё тамоман ба истеъфо баромадани ҳукумат аз сабаби шикаст хӯрдани сиёсати он ё мухолифати ҳизбу гурӯҳҳои ҳукмрон ва ё зиддияти байни аъзои ҳукумат.

**БӮҲРОНӢ** بهرانی *мансуб ба* **бӯҳрон**; **вазъияти бӯҳронӣ**.

**БӮҲТОН** *а.* بهتان сухани бади ноҳақ дар бораи касе, тӯҳмат, ифтиро; **бӯҳтон гуфтан дар ҳаққи** *касе* қасдан паҳн кардани хабари бардурӯғ бо мақсади беобрӯ кардани шахсе; **бӯҳтон задан ба** *касе* айби набудаи касеро ба вай нисбат додан.

**БӮҲТОНГӮӢ** بهتان‌گویی *исми амал аз* **бӯҳтон гуфтан**; тӯҳмат задан.

**БӮҲТОНГӮЙ** بهتان‌گوی он ки дар бораи касе сухани бади ноҳақ мегӯяд, тӯҳматкунанда.

**БӮҲТОНЗАН** بهتان‌زن он ки ба касе бӯҳтон мезанад; тӯҳматчӣ.

**БӮҲТОНОМЕЗ** بهتان‌آمیز бо бӯҳтон омезишдошта; тӯҳматомез(она): **сухани бӯҳтономез**.

**БӮШАҲРӢ** بوشهری *бот.* авлоди бутта ва дарахтҳои қадпасти ҳамешасабз, ки чун растании ороишӣ ва доруӣ парвариш мекунанд (рододендрон).

**БӮШИНОС** بوشناس фарқ ва ҷудокунандаи бӯйҳо; мутахассиси истеҳсолоти атриёт ба муайян кардани бӯйҳо.

**БӮЪД** *а.* **بعد** *кит.* дурӣ; фосила, андоза; **се бӯъди олам** тӯл, арз, умқ *киноя аз* тамоми ҷаҳон, сар то сари дунё.

**БӮЯ** I **بویه** *кит.* орзумандӣ; талаб, дархост.

**БӮЯ** II **بویه** :**оли Бӯя** *таър.* номи сулолаи подшоҳони қадими Дайлам (а. X).

**БӮЯНДА** **بوینده** 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **бӯидан**; бӯйкунанда. 2. *кит.* бӯйдиҳанда, бӯйдор; бӯи хуш диҳанда.

**БЮЛЛЕТЕН** *ит.* **بیولیتین** 1. ахбори мухтасари расмӣ дар бораи воқеаҳое, ки аҳамияти ҷамъиятӣ доранд. 2. нашрияи даврии ягон соҳаи илм, ҷамъият *ва г.*; хабарнома.

**БЮРО** *фр.* **بیورا** 1. мақоми дастаҷамъии роҳбарикунандаи баъзе созмонҳо: **бюрои сиёсӣ**, **бюрои ҳизб**. 2. номи баъзе идора ва марказҳо: **бюрои обу ҳавосанҷӣ**, **бюрои тарроҳӣ**.

**БЮРОКРАТ** *фр.* **بیوراکرت** он ки ба хотири расмиятҳои ғайримуҳим ба моҳияти кор беларвоӣ мекунад, расмиятгар, расмиятпараст.

**БЮРОКРАТИЗМ** *фр.* **بیوراکرتیزم** расмияти аз ҳад зиёд ва бемаврид дар иҷрои корҳои давлатию ҷамъиятӣ, расмиятпарастӣ.

**БЮРОКРАТИЯ** *фр.* **بیوراکرتیه** 1. *ниг.* **бюрократизм**. 2. *с.* амалдорони расмиятпараст.

**БЮРОКРАТӢ** **بیوراکرتی** *мансуб ба* **бюрократ ва бюрократизм**; расмиятпарастӣ; **муносибати бюрократӣ** муносибат аз рӯи бюрократизм.

# В

**В** *ҳарфи сеюми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар алифбои арабиасоси тоҷикӣ ҳарфи* вов *(و)*; *дар ҳисоби абҷад ба адади* 6 *баробар аст.*

**ВА** و *пайвандаки пайвасткунанда* **ва агар, ва аммо, ва ё**; дар сурати паиҳам омадани калимаҳои бо ҳамсадо тамомшаванда «ва» ба «-у» ва агар онҳо бо садонок тамом шаванд, ба «-ву» ё «-ю» табдил меёбад (*мас*., **молу ҳол, хонаву ҷо, орзую умед**); **ва ғайра // ва ҳоказо // ва монанди инҳо** таркиби ифодакунандаи ихтисор дар охири зикри номҳо, мисолҳо ва мавридҳои дигар; **ва алайкум ассалом**! ба шумо ҳам оромӣ мехоҳам! (*таъбири ҷавоби салом*).

**ВАБАР** وبر 1. *кит.* пашми шутур. 2. *маҷ.* ҷодаре, ки аз пашми шутур тайёр мекарданд.

**ВАБО** *а.* وبا 1.беморки сироятии ҳалокатовари меъда ва рӯда, ки боиси дарунравӣ, қай ва умуман вайроншавии мубодилаи обу намаки бадани инсон мегардад, холера. 2. густариши бемории сироятии ҳалокатовари оммавӣ ба воситаи микробҳо, эпидемия; муромурӣ. 3. *маҷ.* офат, бало: **вабои умумӣ, вабо омадан**.

**ВАБОГИРИФТА** وباگرفته *ниг.* **вабозада**.

**ВАБОЗАДА** وبازده дучори бемории вабо, мубталои вабо, вабогирифта.

**ВАБОӢ** وبائی *мансуб ба* **вабо**; гирифтори бемории вабо.

**ВАБОЛ** *а.* وبال [*гуфт.* **убол**.] 1. гуноҳ. 2. *маҷ.* зарар, зиён; азоб. 3. аз рӯи ақидаи мунаҷҷимон номуборак ва наҳс будани вазъияти сайёраҳою ситораҳо.

**ВАБОХОНА** وباخانه ҷое, ки дар он ҷо вабо паҳн шудааст.

**ВА-ГАР//В-АГАР** وگر//واگر *шакли кӯтоҳшудаи* **ва агар**.

**ВАГАРНА//В-АРНА** وگرنه//ورنه *шакли кӯтоҳшудаи пайвандаки шартии* **ва агар на**; дар акси ҳол, набошад.

**ВАГОН** *англ.* وگان воситаи махсуси хонамонанд барои кашонидани бор ва мусофирон дар роҳи оҳан, ки ба қатора васл карда мешавад: **вагони боркаш, вагони мусофирбар, вагони нармҷой, вагони сахтҷой**; **вагони ресторан** вагоне, ки дар он ресторан ҷо гирифтааст; **вагони умумӣ** вагони мусофирбаре, ки фақат ҷои нишаст дорад; **кор як вагон** *гуфт., кинояаз* кори ниҳоят зиёд.

**ВАГОНСОЗӢ** وگانسازی соҳаи саноат, ки барои роҳи оҳан вагон месозад: **корхонаи вагонсозӣ**.

**ВАГОНЧА** وگانچه вагони хурд, вагонетка, вагончаи боркашонӣ дар корхонаҳо.

**ВАҒАР-ВАҒАР** وغروغر 1. *калимаи тақлиди* овози хурӯшидани гурбаю саг (*ҳангоми ҷанг*). 2. *маҷ.* мағал, ғалоғула: **вағар – вағар кардан**.

**ВАҒАР-ВУҒУР** وغروغور *ниг.* **вағар-вағар**.

**ВАҒАСТАН** وغستن ошкор кардан, зоҳир кардан.

**ВАҒ-ВАҒ** وغوغ *гуфт.* доду фарёд, ҷанҷол, дӯғу пӯписа.

**ВАҒҒАС** وغس *гуфт.* 1. якбора даргирифтани оташ, башиддат сӯхтан. 2. *маҷ.* овози сахти инсон ё чизи дигар.

**ВАҒҒИ** وغی **:вағғи даргирифтан** *гуфт.* якбора даргирифтани оташ, гӯгирд.

**ВАҒЕШ** وغیش *кит.* бисёр, анбӯҳ.

**ВАҒНИҶ** وغنیج буттаест аз ҷинси настаранҳо меваaш монанд ба олуча, аммо хурд.

**ВАҒО** وغا *кит.* 1. ҷанг, муҳориба. 2. ғалоғула, ғавғо, мағал.

**ВАДАА** *а.* ودعه *кит.* навои садое; садое.

**ВАДАВАНГ** ودونگ *гуфт.* дар авҷ, бобарор; **кораш вадаванг** дар авҷу барор будани кори касе.

**ВАДИА//ВАДИАТ** *а.* ودیعه//ودیعت *кит.* чизе, ки ба касе барои нигоҳдорӣ дода шудааст, амонат супурдашуда ё гузошташуда, амонат.

**ВАДОД//ВИДОД** *а.* وداد *кит.* дӯстӣ, муҳаббат.

**ВАДОЕЪ** *а.* ودایع *ҷ.* **вадиа//вадиат**.

**ВАДОЪ** *а.* وداع *ниг.* **видоъ**.

**ВАДУД** *а.* ودود *кит.* бисёр меҳрубон, дӯст, муҳиб.

**ВАЖЖИ** وژّی **:важжи кардан** мисли эҳсоси барқ задан дар бадан (*аз тарс, якбора мутаҳаййир шудан аз хабари ногаҳонӣ ва г.*).

**ВАЖЖОС** وژّاس *ниг.* **вижжас**.

**В-АЗ** وز *шакли кӯтоҳшудаи* **ва аз**.

**ВАЗАҒ** وزغ навъе аз қурбоққа, ғук.

**ВАЗАК** وزک *бот.* маҷнунбед, бед.

**ВАЗЕЛИН** *фр.* وزیلین равғани молидание, ки дар тиб, косметика ва техника ба кор меравад.

**ВАЗЕЪ** *а.* وضیع *кит.* 1. мақому мартабаи паст, дараҷаи поёнӣ. 2. *маҷ.* фурӯмоя, нокас.

**ВАЗИА** *а.* وضیعه *кит.* 1. зарари моддӣ, осеб, зиён. 2. андоз, хироҷ.

**ВАЗИДАН** وزیدن 1. ҳаракат кардани бод, ба ҷунбиш омадани шамол. 2. ба машом расидан, омадан(-и бӯй).

**ВАЗИМА** *а.* وضیمه таомдиҳӣ, оши худоӣ додан пас аз марги наздикон.

**ВАЗИР** *а.* وزیر 1. узви ҳайати ҳукумат, ки сарварии вазоратеро ба ӯҳда дорад: **вазири адлия, вазири корҳои хориҷӣ, вазири маориф, вазири молия**. 2. *таър.* мансабдори олимақом, ки баъд аз шоҳ (ё султону амир) мақоми баландро ишғол менамуд ва тамоми корҳои дохилӣ ва хориҷии мамлакатро идора мекард: **вазири дасти рост** а) вазири аввал, вазири содиқ ва боэътимод; б) *маҷ.* мададгори наздиктарин, ёрирасони содиқтарин.

**ВАЗИРАК** وزیرک *бот.* растании ду ё бисёрсола аз хонаводаи чилликгулҳо, ки хусусияти дармонӣ дорад.

**ВАЗИРЗОДА** وزیرزاده фарзанди вазир, аз хонаводаи вазир.

**ВАЗИРӢ** وزیری амал ва шуғли вазир, вазир будан; мақоми вазир, вазорат.

**ВАЗИРОНА** وزیرانه монанди вазир, ба сони вазир.

**ВАЗИФА** *а.* وظیفه 1. кори муайяне, ки иҷрояш ба ӯҳдаи касе вогузор шудааст; коре, ки кас ба иҷрои он ӯҳдадор аст, кори ҳаррӯза, ӯҳдадорӣ, хизмат, амал: **вазифаи инсонӣ, вазифаи муқаддас**, **вазифаи фахрӣ**; **вазифаи хонагӣ** машқ, масъала ва умуман сабақ, ки барои дар хона тайёр кардан ба талаба супурда мешавад, супориш барои иҷро кардан дар хона. 2. шуғли расмӣ, мансаб: **аз вазифае озод кардан**, **ба вазифае таъйин намудан**; **иҷрокунандаи вазифаи директор** оне, ки муваққатан мансаби директорихро ишғол намудааст ва ё дар набудани директор вазифаи ӯро иҷро менамояд; **вазифаеро адо кардани** *чизе* кори чизеро ба ҷо овардани як чизи дигар. 3. *таър.* музди кор, маош; нафақа.

**ВАЗИФАГИР** وظیفه‌گیر вазифаталаб, вазифахоҳ

**ВАЗИФАДОР** وظیفه‌دار ӯҳдадор, мувazзаф; **вазифадор будан** иҷрои вазифаеро дар зимма доштан; **вазифадор кардан** иҷрои кореро ба зиммаи касе гузоштан.

**ВАЗИФАТАЛАБ** وظیفه‌طلب мансабхоҳ, мансабталаб.

**ВАЗИФАХОҲ** وظیفه‌خواه вазифаталаб, вазифагир.

**ВАЗИФАХӮР** **وظیفه‌خور** *таър.* касе, ки ба ӯ маоше таъйин шуда бошад; *ниг.* **вазифа** 3.

**ВАЗИФАШИНОС** **وظیفه‌شناس** он ки кори супурдашуда ё ӯҳдадории ба зимма гирифтаашро бо ҳисси масъулият ва аз рӯи виҷдон иҷро мекунад; масъулиятшинос.

**ВАЗИФАШИНОСӢ** **وظیفه‌شناسی** вазифашинос будан, бо камоли ҳисси масъулият ва аз рӯи виҷдон иҷро кардани вазифа; боинтизомӣ, масъулиятшиносӣ.

**ВАЗИШ** **وزش** *исми маънӣ аз* **вазидан**: **вазиши бод**.

**ВАЗН** *а.* **وزن** 1. вазнинии чизе, ки дар тарозу баркашида ва ё аз рӯи ҳаҷмаш муайян карда мешавад, сиқл, гаронӣ, сангинӣ: **вазни сабук, вазни гарон**. 2. *адш.* андоза, ченаки шеър: **вазни арӯз**, **вазни ҳиҷо**; **бар вазни**… а) ба оҳанги…, ба зарби…; б) мувофиқи усули …; в) дар қолиби сохт ва талаффузи ..., ҳамвазни… (*истилоҳи лугатшиносӣ*). 3. *маҷ.* эътибор; қадр, қимат: **вазн доштан; вазни хос // вазни қиёсӣ** *физ.* таносуби вазни ҷисм ба вазни обе, ки дар ҳаҷм якхела аст (*дар ҳарорати 4 селсий*).

**ВАЗНА** *а.* **وزنه** 1. ҷисми филизӣ ё сангӣ ба вазни муайян, ки барои санҷидани вазни ашё дар тарозу истифода мешавад. 2. ҷисми филизӣ, ки барои эҷоди баробарвазнӣ дар васоили техникӣ *ва г.* истифода мешавад. 3. *варз.* гӯйи филизӣ бо вазнҳои мухталиф.

**ВАЗНАБАРДОР** **وزنبردار** варзишгаре, ки вазна мебардорад.

**ВАЗНАБАРДОРӢ** **وزنبرداری** навъи варзиш, ки иштирокдорони он дар бардоштани вазна мусобиқа мекунанд, штангабардорӣ.

**ВАЗНАН** *а.* **وزناً** аз рӯи вазн, бо кашидани вазн.

**ВАЗНДОР** **وزندار** 1. дорои вазн, вазндошта. 2. *маҷ.* боэътибор; қонеъкунанда; **сухани вазндор** сухани боэътибор. 3. *адш.* бо риояи қоидаи вазн иншошуда (*оид ба* шеър).

**ВАЗНДОРӢ** **وزنداری** вазндор будан; дорои вазн будан.

**ВАЗНИН** **وزنین** 1. дорои вазни зиёд, гарон, сангин, сақил; *муқоб.* **сабук**. 2. душвор, мушкил; сахт, зӯрталаб: **кори вазнин**. 3. *маҷ.* ботамкин, ботаҳаммул, бурдбор: **вазнин шудан, худро вазнин нигоҳ доштан**. 4. *маҷ.* дуҷон, ҳомила: **бемории вазнин** касалии сахт ва хавфнок; **бори вазнин** а) боре, ки дорои вазни зиёд аст; б) *маҷ.* кори душвор, вазифаи мушкил; в) *маҷ.* ташвиш, заҳмати зиёдатӣ, боиси дарди сар, бори гарон; **роҳи вазнин** роҳи душворгузар, роҳи пуразоб; роҳи пурхатар; **хӯроки вазнин** хӯроки душворҳазм; **ҳавои вазнин** а) ҳавои ғализ, вайрон, дам; б) муҳити баду ногувор; *барои касе* **вазнин будани коре** барои касе душвор будани иҷрои коре; аз ӯҳдаи иҷрои коре баромада натавонистани касе; **вазнин шудани аҳвол** а) шиддат гирифтани вазъ(-и бемории касе); б) бад, танг ва тоқатфарсо шудани шароити зиндагии касе; **вазнин - вазнин нафас кашидан (гирифтан)** бо душворӣ нафас гирифтан, дарозадароз нафас кашидан; **вазнин-вазнин қадам мондан** душвор ва хеле оҳиста роҳ гаштан; ◊ **гӯши вазнин** костагии қобилияти шунавоӣ, дуруст нашунидани гӯш; **саноати вазнин** маҷмӯи соҳаҳои саноат, ки таҷҳизоту дастгоҳи мошинҳо ва маҳсулоти саноати вазнин истеҳсол мекунад; **вазнин будани хоки ҷое** дар мавриди ба ҷое омада аз он ҷо рафта натавонистан ва муқимӣ шудани касе гуфта мешавад; **ҷинояти** *касе* **вазнин шудан** зиёд шудани гуноҳи касе.

**ВАЗНИНАК** **وزنینک** *шакли тасгир ва навозиши* **вазнин**.

**ВАЗНИНАКАК** **وزنینکک** *ниг.* **вазнинак.**

**ВАЗНИНБОР** **وزنینبار** дорои бори вазнин; нақлиёте, ки бори вазнин дорад: **киштии вазнинбор**, **қатораи вазнинбор**, **мошини вазнинбор**.

**ВАЗНИНӢ** **وزنینی** 1. вазни зиёд доштан, гаронӣ, сангинӣ; **вазнинӣ доштан** (-и мисраи шеъре) *адш.* аз рӯи қоидаи вазни арӯз дорои ҳиҷои зиёдатӣ будан, нуқсондор будани мисраи шеъре. 2. душворӣ, мушкилӣ, сахтӣ: **вазнинӣ кардан** а) душвор будан; б) *маҷ.* азобу ташвиш пеш овардан, бори гарон шудан. 3. *маҷ.* ботамкинӣ, бовиқорӣ;

бардошт, сабру тоқат; **вазнинӣ кардан** дар иҷрои коре сабру тамкин зоҳир кардан; ◊ **вазнинӣ дар гардани** *касе* **будан** дар зиммаи касе будани қисми мушкил ва сахти коре.

**ВАЗНИНҚАДАМ** وزنین‌قدم 1. вазнин ё ботамкин қадам мондани касе, вазнин-вазнин роҳ гаштан (*нисбат ба одамони тануманд гӯянд*). 2. *маҷ.* он ки бо омаданаш ягон воқеаи нохуш рӯй медиҳад.

**ВАЗНИННАВО** وزنین‌نوا суруди нохуш, суруди нофорам.

**ВАЗНИНОВОЗ** وزنین‌آواز садои нохуш, садои нофорам.

**ВАЗНИНОНА** وزنینانه ботамкин, бовиқорона, оромона, оҳиста: **вазнинона гап задан, вазнинона қадам партофтан**.

**ВАЗНИНОҲАНГ** وزنین‌آهنگ оҳанги ҳазин, оҳанги ғамгин.

**ВАЗНИНТАБИАТ** وزنین‌طبیعت бо хӯю хислати вазнин.

**ВАЗНИНТАН** وزنین‌تن бузургҷусса, қавипайкар.

**ВАЗНИНҶУССА** وزنین‌جثّه *ниг.* **бузургҷусса**.

**ВАЗНКАШӢ** وزن‌کشی 1. муайян кардани вазни бор ва чизи дигар. 2. *варз.* муайян кардани вазни варзишгарон дар варзишҳои ба монанди муштзанӣ, гӯштин, вазнбардорӣ барои гурӯҳбандии онҳо аз рӯи вазн дар мусобиқаҳо.

**ВАЗННОКӢ** وزناکی вазннок будан, вазндорӣ, дорои вазн.

**ВАЗОАТ** *а.* وضاعت *кит.* хубӣ, покӣ.

**ВАЗОН** وزان *феъли ҳол ва сифати феълии замони ҳозира аз* **вазидан**; дар ҳолати вазиш; вазанда; **вазон шудан** вазидан.

**ВАЗОН(И)ДАН** وزاندن//وزانیدن *тарзи бавоситаи* **вазидан**.

**ВАЗОРАТ** *а.* وزارت 1. муассисаи марказии ҳукуматӣ, ки идора кардани соҳае ба он вогузор шудааст. 2. биное, ки ин муассиса ҷой гирифтааст, вазоратхона: **вазорати адлия, вазорати маориф, вазорати молия, вазорати корҳои дохилӣ, вазорати корҳои хориҷӣ**. 3. *кӯн.* амалу мансаби вазир, вазирӣ.

**ВАЗОРАТӢ** وزارتی *марбут ба* **вазорат**; он ки дар вазорат кор мекунад.

**ВАЗОРАТПАНОҲ** وزارت‌پناه *таър.* лақаби вазири аввал дар собиқ аморати Бухоро.

**ВАЗОРАТХОНА** وزارت‌خانه бинои марказии вазорат, сохтмони марказии вазорат; вазорат; ҷои вазорат.

**ВАЗОҲАТ** *а.* وضاحت возеҳӣ, равшанӣ.

**ВАЗЪ** *а.* وضع 1. гузоштан, ниҳодан; гузориш. 2. вазъият, ҳол, ҳолат: **вазъи ҳамл** ҳолати дуҷонӣ, ҳомилагӣ; зоидан; **вазъ кардан (намудан)** а) ба вуҷуд овардан; баровардан: **қонуни тозае вазъ кардан**; б) муқаррар кардан, таъйин кардан.

**ВАЗЪАН** *а.* وضعاً мувофиқ ба шароит; вобаста ба вазъият, ҳолат, аҳвол.

**ВАЗЪИЯТ** *а.* وضعیت 1. ҳолат, аҳвол, шароит: **вазъияти кор, вазъияти ҳозираи** *касе;* **дар вазъияте, ки...** ба тарзе ки..., дар ҳолате ки..., **дар вазъияти ноқулай (ноҳинҷор, бад) мондан** ба ҳолати нобоб дучор шудан. 2. маҷмӯи муносибатҳои ҷамъиятию сиёсӣ: **вазъияти байналхалқӣ, вазъияти дохилии сиёсии мамлакат; вазъияти сиёсӣ ва иҷтимоӣ**. 3. тартибот ва шароити муқарраркардаи ҳукумат дар ҳаёти ҷамъиятӣ: **вазъияти ҳарбӣ эълон кардан** ҳолати ҳарбӣ ҷорӣ кардан. 4. намуди зоҳирӣ, авзоъ, қиёфа; **вазъияти салом** ҳолати дар мавриди саломи низомиён муқарраршударо гирифтани аскарон; **вазъияти табиии кишвар** мавқеи табиии кишвар; **вазъияти ҷуғрофии мамлакат** ҷой ва мавқеи ҷуғрофии мамлакат: **дар вазъияти ғайрирасмӣ** дар ҳолати берун аз расмият; **дар вазъияти самимӣ** дар муҳити дӯстии самимона.

**ВАЗЪӢ** وضعی *лаҳҷ.* девонатабъ, девонамизоҷ; хаёлӣ.

**ВАИД** *а.* وعید *кит.* таҳдид, ваъдаи ҷазои бад, қавл додан ба касе дар бораи иҷрои ягон кори бад (*ҷазодиҳӣ, интиқомгирӣ ва г.*); *муқоб.* **ваъда**.

**ВАИЛЛО** *а.* والا *кит., пайвандаки хилофӣ* вагарна, дар акси ҳол.

**ВАЙ** وی 1. *ҷонишини шахси танҳо* ӯ. 2. *ҷонишини ишоратӣ* он, ӯ.

**ВАЙЛ** I *а.* ویل *кит.* 1. бадбахтӣ, мусибат, ғаму кулфат; **вайлу субур** фалокат ва ҳалокат. 2. вой!, ҳайфо!, дареғо! 3. *д.* номи яке аз водиҳои дӯзах: **чоҳи вайл**.

**ВАЙЛ** II ویل *кит.* вақт, фурсат: **вайл ёфтан,** фурсат пайдо кардан.

**ВАЙЛА** *а.* ویله *кит.* нолаву фарёд, шӯру вовайло: **вайла кардан (намудан)**.

**ВАЙРОН** ویران 1. шикаста, табоҳ, аз кор баромада; хароб; *муқоб.* **обод: роҳи вайрон, хонаи вайрон**. 2. *ниг.* **вайрона**. 3. нодуруст, таҳрифшуда; ғалат, нуқсондор; **забони вайрон** забони носуфта ва олоишёфта; **ҷумлаи вайрон** ҷумлаи ғалат, ҷумлаи хилофи қоидаҳои забон сохташуда. 4. фосид, ганда; **вайрон кардан (намудан)** а) шикастан, хароб кардан, аз кор баровардан; аз байн бурдан, нест кардан; ғалтонидан (*бино, иншоот, шаҳру деҳот ва г.*); б) чизеро зоеъ кардан (*дар тайёр кардани он*), ғайри қобили истифода кардани чизе *(аз ӯҳдаи сохтан, дӯхтан, истифода ё таъмири чизе набаромадан)*; в) *маҷ.* бекор (беэътибор) кардан, лағв кардан (*ҳуҷҷатеро*); г) *маҷ.* риоя накардан (*мас., расму оини пешиниёнро ё қонуни ҷоеро*); бар хилофи чизе кор кардан; **вайрон будан** *тарзи бевоситаи* **вайрон кардан; вайрон шудани асаб** асабонӣ шудан, худро боздошта натавонистан; **вайрон шудани меъда** қобилияти ҳозимаашро гум кардани меъда, номӯътадил кор кардани меъда; **вайрон шудани хун** фосид гаштани хун; **вайрон будани ахлоқ** бадахлоқ, бадкирдор, фосиқ; **вайрон шудани муносибати байни ду кас** рӯй додани дилхунукӣ (нохушӣ), канда шудани алоқа ва муносибати байни ду кас; **вайрон шудани** *касе* а) бероҳа шудани касе, аз роҳи дуруст баромадани касе; б) бадрафтор (бадахлоқ) шудани касе; **интизомро вайрон кардан** риоя накардан ба интизом, беинтизомӣ кардан; мувофиқи тартибу қоидаи муқарраршуда рафтор накардан; **пинаки худро вайрон накардан** парво накардан, эътибор надодан ба ҳодисае; **савдоро вайрон кардан** барҳам додани созише дар хусуси харидуфурӯхти чизе; **сукут (хомӯшӣ)-ро вайрон кардан** хомӯширо халадор кардан, хомӯширо аз байн бурдан.

**ВАЙРОНА** ویرانه бинои харобшуда ва фатарот; хароба, димна, ҷои нообод, харобазор; **вайрона кардан** хароб (валангор) кардан, ба хароба табдил додан; **вайрона шудан** *тарзи бевоситаи* **вайрон кардан; ганҷ дар вайрона** (*зарб.).*

**ВАЙРОНАГӢ** ویرانگی ноободӣ, харобӣ; парокандагӣ, парешонӣ.

**ВАЙРОНАЗОР** ویرانه‌زار ҷое, ки харобаҳои зиёд дорад, харобазор.

**ВАЙРОНГАР** ویرانگر вайронкунанда, боиси вайронӣ, вайронкор.

**ВАЙРОНГАРӢ** ویرانگری вайронгар будан, вайронкунандагӣ, вайронкорӣ.

**ВАЙРОНЗОТ** ویران‌ذات *гуфт.* он ки насабаш хуб нест, бадзот.

**ВАЙРОНӢ** ویرانی 1. харобӣ; харобшавӣ; нобудшавӣ; шикаст. 2. нақс, иллат; нодурустӣ; **вайронии ҳаво** номусоидии ҳаво, бад будани обу ҳаво.

**ВАЙРОНКОР** ویرانکار 1. харобкор, вайронкунанда; *муқоб.* **ободкунанда**. 2. зарарасон; халалрасонанда; ихтилофандозанда (*дар байни ду кас*). 3. он ки кореро бо нуқсон иҷро мекунад; барорандаи маҳсулоти иллатнок.

**ВАЙРОНКОРӢ** ویرانکاری 1. зиёнкорӣ, харобкорӣ. 2. бо нуқсон иҷро кардани коре, маҳсулоти иллатнок баровардан. 3. риоя накардани қоидаву қонун, қонуншиканӣ.

**ВАЙРОНКУНАНДА** ویرانکننده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **вайрон кардан**. 2. *ниг.* **вайронкор**. 3. риоянакунанда (-и тартибот, қоида, интизом…); **вайронкунандаи сарҳад** он ки бе иҷозати расмӣ аз сарҳади давлате гузаштааст.

**ВАЙРОННАШАВАНДА** ویران‌نشونده шикастнопазир, халалнопазир; мустаҳкам: **дӯстии вайроннашавандаи халқҳо**.

**ВАЙРОННОПАЗИР** ویران‌ناپذیر харобнашаванда, вайроннашаванда; пойдор, устувор;

безавол.

**ВАЙРОНШАВӢ** ویران‌شوی *исми амал аз* **вайрон шудан**; 1. харобшавӣ, табоҳшавӣ. 2. пӯсидан (*доир ба* мева, сабзавот, гӯшт *ва г.*); **вайроншавии хун** фосид шудани хун.

**ВАЙРОНШУДА** ویران‌شده 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **вайрон шудан**. 2. хароб-гардида, аз кор баромада: **ҳавлии танги вайроншуда**. 3. пӯсида, фосидгашта, гандида, бӯйоварда (*доир ба* гӯшт, мева ва сабзавот); **ҳавои вайроншудаи хона** ҳавои ғализу дами хона. 4. бероҳашуда, аз роҳи дуруст баромада; бадрафтор; бадахлоқ.

**ВАЙҲАК** *а.* ویحک *кит.* вой бар ту!, вой бар ҳолат!

**ВАКИЛ** *а.* وکیل 1. он ки иҷрои коре аз тарафи касе, муассиса ё ҷамъияте ба ӯ супурда шудааст, намоянда; гумошта, фиристода: **вакили анҷуман, вакили мӯътамад, ҳайати вакилони ҳукуматӣ**; **вакили мухтор** *таър.* намояндаи соҳибихтиёри давлати марказӣ дар вилояте *(дар солҳои аввали инқилоби Бухоро);* **вакили никоҳ** ду нафаре, ки вақти ақди никоҳ аз тарафи домод ва арӯс ҳозир шуда, онҳоро таъйид мекарданд; **вакили озуқа** *таър.* маъмури ҷамъ кардани озуқа дар солҳои аввали инқилоби Бухоро; **вакили сиёсӣ** *таър.* гумоштаи ҳукумати подшоҳии Русия дар Бухорои амирӣ, ки ба корҳои аморат назорат мекард; **вакили харҷ** мутасаддии расмии шахсе, муассисае ё созмоне дар хароҷот. 2. намояндаи интихобӣ дар парламент, маҷлис, депутат; ◊ **вакили баҳор** муждарасони баҳор.

**ВАКИЛӢ** وکیلی *ниг.* **ваколат; вакилӣ кардан** намояндагӣ намудан, вакил будан, пешкор будан.

**ВАКИЛКУНАНДА** وکیل‌کننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **вакил кардан**; он ки аз тарафи худ касеро вакил таъйин мекунад.

**ВАКОЛАТ** *а.* وکالت вакилӣ, гумоштагӣ; ҳуқуқ ва вазифаи вакил, **хати ваколат** *ниг.* **ваколатнома**; **ваколат гирифтан** ҳуқуқи вакилӣ гирифтан; **ваколат додан** ҳуқуқ додан ба касе барои иҷрои коре; расман ба касе ихтиёри вакилӣ додан; **ваколат доштан** ба иҷрои коре маъмур будан; ихтиёри иҷрои кореро доштан.

**ВАКОЛАТДИҲАНДА** وکالت‌دهنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **ваколат додан**; он ки ба касе ихтиёри вакилӣ медиҳад.

**ВАКОЛАТДОР** وکالت‌دار вакил, намоянда, вакилшуда; **мақомоти ваколатдор** созмон ва идораҳои дорои ҳуқуқи дахолат ба коре.

**ВАКОЛАТӢ** وکالتی *мансуб ба* **ваколат**; муомилае, ки бо ваколат анҷом мешавад, аз тариқи ваколат: **хариду фурӯши ваколатӣ**; **ваколатӣ анҷом додани** *чизе* аз тариқи ваколат анҷом додани чизе.

**ВАКОЛАТНОМА** وکالت‌نامه шаҳодатномаи вакилӣ дар бораи ҳуқуқ доштан ба коре; эътимоднома, эътиборнома.

**ВАКОЛАТХОНА** وکالت‌خانه идораи вакил.

**ВАКР** *а.* وکر *кит.* ошёна, лона, хонаи паранда.

**ВАКСИНА** *лот.* وکسینه доруе, ки барои пешгирӣ аз касалиҳои гузаранда ба хуни одам ё ҳайвон мегузаронанд.

**ВАКУУМ** *лот.* وکئوم *физ., тех.* 1. ҳолати беҳавоӣ дар даруни ягон зарфи сарбаста. 2. фазои холӣ; беҳавоӣ, холигӣ, холо.

**ВАКУУМСАНҶ** وکئوم‌سنج асбоб барои чен кардани тунукии газҳо, холосанҷ.

**ВАҚАР-ВАҚАР** وقر وقر *ниг.* **вақ-вақ**.

**ВАҚ-ВАҚ** وقوق 1. *калимаи тақлиди овози* қурбоққа. 2. *маҷ.* сафсата, гапи беҳуда; беҳудагӯӣ, лаққигӣ; **вақ-вақ кардан** а) овози хос баровардани қурбоққа; б) *маҷ.* лаққидан, сафсата гуфтан, ҳарзагӯӣ кардан.

**ВАҚЗАДА** وقزده аз ҳадақа баромада (*чашм*); ҷаҳанда.

**ВАҚЕҲ** *а.* وقیح *кит.* бешарм, беҳаё, берӯй.

**ВАҚЕҲАХӮЙ** وقیحه‌خوی бадахлоқ, бешарму ҳаё.

**ВАҚИД** *а.* وقید сӯзишворӣ (*аз қабили* хасу хошок); парахаҳои хушке, ки барои даргиронданӣ оташ ба кор мебаранд; пешдаргирон.

**ВАҚҚОД** *а.* وقّاد *кит.* 1. кӯрасӯз, оташафрӯз, алавмон. 2. фурӯзон, бисёр равшан, дурах-

шон (*оид ба* ситора). 3. *мач.* расо, тез, равшан, мунаввар (*оид ба* табъ, фикр ва зеҳн).

**ВАҚҚОС** *a.* وقّاس ҷангҷӯ, ҷангара.

**ВАҚОЕЪ** *a.* وقايع *ҷ.* **воқеа**.

**ВАҚОЕЪНАВИС** وقايع‌نويس воқеанавис, таърихнавис; мухбир.

**ВАҚОЕЪНАВИСӢ** وقايع‌نويسى *ниг.* **воқеанависӣ**.

**ВАҚОЕЪНИГОРӢ** وقايع‌نگارى *ниг.* **воқеанигорӣ**.

**ВАҚОЕЪНОМА** وقايع‌نامه шарҳи чигунагии ҳодисаҳои таърихӣ бо қалами воқеанавис, тасвири ҳодисаҳо.

**ВАҚОҲАТ** *a.* وقاحت *кит.* бешармӣ, беҳаёӣ; беадабӣ.

**ВАҚТ** *a.* وقت 1. гоҳ, ҳангом, ҳиссае аз замон, соатҳои муайяни шабу рӯз: **вақти говгум, вақти пешин, вақти шом, вақти ғуруби офтоб**. 2. фурсат ва муддати одатан муқарраршудаи коре; мӯҳлат: **вақти мувофиқ (муносиб), вақти имтиҳон, вақти хуфтан, боз чанд вақт, чанд вақт боз**. 3. фасл, мавсим: **вақти баҳор, вақти гул, вақти майса, вақти тутпаз(ӣ)**, **дар ин вақти сол**. 4. карат, навбат: **панҷ вақт намоз**. 5. аҳд, давр замон; **ҳокими вақт** ҳукмрони онвақта; **ба вақти**… ҳангоми фаро расидани мӯҳлати коре: **ба вақти дарав, ба вақти саҳар, ба вақти ваъдагӣ**…; **баъзе вақт** гоҳо, гоҳ-гоҳ, баъзан; **вақте ки**… *пайвандаки замон* ҳангоме ки…, ҳине ки …, замоне ки…; **вақти холӣ** фурсат, соату дақиқаҳои фориғ аз кор; **вақти шаб** шабонгоҳ; **вақт-вақт** гоҳ-гоҳ, баъзан; **вақту бевақт** ҳар замон, гоҳо, бармаҳалу бемаҳал; **вақту соат** замон; фурсати мувофиқ, вақти даркорӣ барои иҷрои коре; **дар андак вақт** дар муддати кӯтоҳ; ба зудӣ, ба тезӣ; **дар вақти**… а) ҳангоми…, дар ҳини…, дар аснои…; б) дар айёми…, дар овони…; дар солҳои…: **вақти пиронсолӣ, вақти муллобачагӣ, вақти донишҷӯӣ**; в) дар фасли…, дар мавсими… (*боронгарӣ, дарав, гунучини ҳосил, сармои сахт, тайёрӣ ба киштукор*…); **дар вақте ки // дар вақтҳое ки**… ҳангоме ки…; замоне ки…; **дар вақтҳои охир** дар рӯзҳои охирин; замонҳои охир; **дар вақтҳои наздик** ба қарибӣ…., дар рӯзҳои наздик; **ин вақт** а) ин лаҳза, ин дам, ин замон; б) имрӯз, ҳоло, кунун (*ба ин маънӣ бештар дар шакли ҷамъ меояд*: **ин вақтҳо**); **кадом вақт** а) кай?, дар кадом замон?; б) рӯзе, бор; **тангии вақт** кам будани фурсат; **то ин вақт** то ин замон; то ин рӯз; то кунун, то ҳол; **то он вақт** то он замон, то он рӯз; **то хеле вақт** муддати зиёд; то дергоҳ; **ягон вақт** а) ягон бор; ягон рӯз; фурсат ёфта…; б) ҳеҷ гоҳ; **ҳеҷ вақт** ҳаргиз (*бештар бо феъли инкорӣ меояд*); **як вақт** а) муддате; замоне; б) як маҳал, ногаҳон, дар ҳолате; в) чанде пеш аз ин; дар гузашта (*ба ин маънӣ асосан дар шакли ҷамъ меояд*: **як вақтҳо**); **якчанд вақт** муддати чанде; **ҳама вақт** ҳамеша, доимо; **вақти** *чизе* **нагузаштан** фурсат аз даст нарафтан, дер нашудан барои иҷрои коре; **вақт доштан** фурсати аз корҳо озод будан, вақти холӣ доштан; **вақт ёфтан** вақти холӣ ва ё фурсати мусоид пайдо кардан барои иҷрои коре; **вақтро нагузарондан** фурсатро аз даст надодан, дер нашуда коре кардан; **вақти коре расидан** муҳайё шудани фурсату мавриди мусоиди иҷрои коре, фаро расидани пайти иҷрои коре; **зиёд вақт гирифтан** вақти зиёде талаб кардан, ба мӯҳлати зиёд эҳтиёҷ доштан; **агар вақт шавад** агар фурсат бошад, агар вақт мусоид бошад; **вақт бегоҳ шуда**… рӯз ба поён расида…; **вақте мерасад, ки**… **// як вақт меояд, ки**… замоне мерасад, ки…; рӯзе мешавад, ки …; **вақт танг (аст)** фурсат кам (аст); **дар вақт-вақташ** *ниг.* **дар сари вақт; дар сари вақт // сари вақт** а) дар вақту соати даркорӣ; дар мавридаш; дар вақти муқарраршуда; б) таъхир накарда; **вақти** *касеро* **гирифтан** касеро бо гапу кори бемаврид андармон кардан, касеро аз кор монондан; **вақти** *касе* **хуш будан** хурсанд будан, хушнуд будани касе; **вақту бевақт нагуфта**… рӯзу шаб нагуфта…; вақти худро дареғ надошта…; **вақту соаташ ки расид**…

**ВАҚТБАЙЪ** وقت‌بيع музде, ки аз рӯи вақти ба ягон кор сарфшуда пардохта мешавад, соатбайъ.

**ВАҚТГИР** وقت‌گير **:кори вақтгир** коре, ки барои анҷом додани он вақти зиёде лозим

аст.

**ВАҚТГУЗАРОНӢ** وقت‌گذرانی бо коре андармон шуда вақтро осон гузарондан; вақт кӯр кардан.

**ВАҚТӢ** وقتی 1. *марбут ба* **вақт**. 2. зудгузар, лаҳзавӣ.

**ВАҚТКАШӢ** وقت‌کشی ба дарозӣ кашидани вақт, масалан дар бозиҳои варзишӣ барои нигоҳ доштани вазъияти барои даста мувофиқ.

**ВАҚТХУШ** وقت‌خوش хушҳол, хурсанд.

**ВАҚТХУШӢ** وقت‌خوشی хушҳолӣ; хурсандӣ, шодмонӣ: **вақтхушӣ кардан**.

**ВАҚТЧОҚ** وقت‌چاق хурсанд, димоғчоқ; хуштабиат.

**ВАҚТЧОҚӢ** وقت‌چاقی хурсандӣ, димоғчоқӣ.

**ВАҚТШИНОС** وقت‌شناس донандаи қадру қимати вақт, вақтро ғанимат донанда, ибнулвақт.

**ВАҚТШИНОСӢ** وقت‌شناسی ҳолат ва амали вақтшинос.

**ВАҚТШУМОР** وقت‌شمار 1. вижагии соате, ки сари ҳар вақт (*мас., ҳар ним соат*) занг мезанад. 2. нигарон, музтариб.

**ВАҚУД** *а.* وقود *ниг.* **вақид**.

**ВАҚФ** *а.* وقف *таър.* 1. мулк (*замин, бино ва г.*), ки соҳибаш онро барои масрафи мадраса ё масҷиде бахшида ё васият кардааст. 2. *кит.* тавaққуф, истодан (*мас., вақти хондани Қуръон дар миёни оят истодан, вақф кардан*).

**ВАҚФА** *а.* وقفه 1. ист, даранг, тавaққуф; **вақфа кардан** истодан, даранг намудан. 2. фосилаи замоне мавқуф ва кӯтоҳ; вақти кӯтоҳ; **вақфа додан** ист додан, бо мавқеъ нафас кашидан *(хусусан дар вақти хондани Қуръон*).

**ВАҚФИЯ** *а.* وقفیه *таър.* вақфнома, васиқаи вақф, ҳуҷҷати вақф шудани мулк (*замин, боғ ва г.*).

**ВАҚФКОР** وقف‌کار *таър.* он ки дар заминҳои вақф кор мекард: **деҳқони вақфкор**.

**ВАҚФНОМА** وقفنامه *таър.* ҳуҷҷати вақф шудани мулк (*замини корам, ҷӯй, бино ва г.*); васиқаи вақф, ки дар он ба чи мақсад сарф шудани даромади вақф зикр мегардид.

**ВАҚФХӮР** وقف‌خور *таър.* гирандаи маош аз даромади мулки вақф (*мас., имом, муаззин, мударрис*).

**ВАҚФХӮРӢ** وقف‌خوری фоидабинӣ аз молу амволи вақф.

**ВАҚЪ** *а.* وقع *кит.* 1. ҷои баланд, баландӣ. 2. аҳамият; эътибор, арзиш: **вақъ гузоштан** аҳамият додан, эътибор додан; **вақъ додан;** *ниг.* **вақъ гузоштан**; **вақъ доштан** арзиш ва эътибор доштан.

**ВАЛАВ** *а.* ولو 1. лоақал, ақаллан, ҳеҷ набошад. 2. агарчӣ, ҳатто; ҳатто агар.

**ВАЛАД** *а.* ولد *кит.* зода, фарзанд; писар: **Тоҷиддин валади Файзиддин**.

**ВАЛАДУЗЗИНО** *а.* ولدالزنا бачае, ки аз падару модари беникоҳ зоида шудааст, ҳаромзода, ҳаромӣ.

**ВАЛАНГИДАН** ولنگیدن *кит.* бадгӯӣ кардан, бетартибӣ кардан.

**ВАЛАНГОР** ولنگار 1. вайрона, хароба, фаротгашта; **бинои валангор, ҳавлии валангор; валангор кардан**, **вайрону валангор шудан**. 2. бетартиб, бебандубор.

**ВАЛАНГОРӢ** ولنگاری 1. вайронӣ, харобӣ, валангор будан. 2. бетартибӣ, бебандуборӣ, ҳарзагӣ.

**ВАЛАНГОРШУДА** ولنگارشده харобшуда, вайроншуда.

**ВАЛАЪ** *а.* ولع *кит.* ҳавову ҳавас; эҳтирос, ҳирс.

**ВАЛВАЛА** ولوله шӯру ғавғо, ғулғула, доду фарёд; ошӯб, мағал, хархаша: **валвала бардоштан, валвала бархостан**; **валвала андохтан** шӯру ошӯб барпо кардан.

**ВАЛЕ** ولی *пайвандаки хилофӣ* аммо, лекин.

**ВАЛЕК** ولیک *шакли кӯтоҳшудаи* **валекин**.

**ВАЛЕКИН** ولیکین *ниг.* **вале**.

**ВАЛЕНТНОКӢ** ولینت‌ناکی *хим.* қобилияти пайвастшавии банди химиявӣ ва ҳосил кардани унсурҳои дигари химиявӣ.

**ВАЛИАҲД** *а.* ولی‌عهد *таър.* писари подшоҳ ё ягон шахси наздики ӯ, ки дар вақти барҳаёт будани ӯ вориси тоҷу тахт таъйин мешуд, ҷойнишини шоҳ.

**ВАЛИАҲДӢ** ولی‌عهدی 1. *мансуб ба* **валиаҳд**. 2. шуғлу мақоми валиаҳд, валиаҳд будан, ҷойнишин будан.

**ВАЛИГӢ** ولیگی *д.* валӣ будан, соҳибкаромотӣ, авлиёгӣ.

**ВАЛИМА** ولیمه *кит.* зиёфате, ки ба муносибати ягон воқеаи хурсандибахш дода мешавад, зиёфат, меҳмондорӣ; базми арӯсӣ.

**ВАЛИНЕЪМАТ** *а.* ولی‌نعمت 1. олиҳиммат, соҳибэҳсон, сахӣ. 2. неъматдиҳанда, хӯҷаин; тарбиятгар, сарпараст.

**ВАЛИНЕЪМАТӢ** ولی‌نعمتی 1. олиҳимматӣ, саховатмандӣ. 2. неъматдиҳандагӣ; сарпарастӣ.

**ВАЛИТАРОШӢ** ولی‌تراشی даъвои валигӣ кардан, худро валӣ ба қалам додан.

**ВАЛИУЛЛОҲ** *а.* ولی‌الله *д.* муқарраби Худо, ба Худо наздик; одами муқаддас ва пок.

**ВАЛИШИНОС** ولی‌شناس донандаи қадру қимати ёру дӯстон қадршинос; бузургшинос, он ки эҳтироми авлиё ва бузургонро ба ҷо меорад.

**ВАЛӢ** *а.* ولی 1. *кит.* дӯст, дӯстдор; ёвар, мададгор. 2. *д.* дорандаи болотарин мақом дар дин пас аз пайғамбар. 3. соҳибкаромот, авлиё, ғайбгӯ, ғайбдон *(яке аз лақабҳои Алӣ* (*р.*) ).

**ВАЛЛАМАТ** ولمت *гуфт. аслаш* **валинеъмат**.

**ВАЛЛОҲ** *а.* والله қасам ба Худо, ба Худо ки…, аз барои Худо ки …

**ВАЛОДАТ** *а.* ولادت таваллуд, зода шудан; рӯзи валодат, ҷашни валодат.

**ВАЛОДАТГОҲ** ولادت‌گاه *кит.* ҷои таваллуд, зодгоҳ.

**ВАЛОДАТНОМА** ولادت‌نامه шаҳодатномаи таваллуд, зоднома.

**ВАЛОКИН** ولاکین валекин, лекин, аммо.

**ВАЛС** *фр.* ولس навъи рақси аврупоии дукаса, ки раққосон мавзунона чарх мезананд (ва мусиқии ин рақс).

**ВАЛУД** *а.* ولود бисёр зоянда, зиёд таваллудкунанда.

**ВАЛӮЪ** *а.* ولوع ҳарис, озманд.

**ВАНАНГ** وننگ 1. навдаи буридаи ток, ки вақти баҳор чанд рӯз обрав мешавад. 2. тори ангуровезӣ (*барои хушкондан*), ованг.

**ВАНГ** ونگ 1. тиҳидаст, муфлис, камбағал. 2. гадо. 3. *гуфт.* хеле хуб, бисёр нағз: **кор ванг будан (шудан)**.

**ВАНГАС** ونگس *гуфт.* 1. *калимаи тақлиди овози* гиряи давомдор бо садои баланд ҳунг–ҳунг, ҳунгас; **вангас зада гиря кардан** бо садои баланд гиристан, ҳунгос зада гиристан. 2. садои гурба, саг (*махсусан бачаи гурба*).

**ВАНГ-ВАНГ** ونگ‌گونگ *гуфт.* 1. *калимаи тақлиди овози* гиря бо овози баланд, вангас. 2. садои тези ягон чизи вазнину ларзонанда: **мошинҳо ванг-ванг гузашта мерафтанд**.

**ВАНГОС** ونگاس *ниг.* **вангас**.

**ВАНД** وند 1. *грам. ҷузъи пайвандии баъзе калимаҳои мураккаб ба маънои* **узв**, **вобаста: пасванд**, **пешванд, миёнванд**… 2. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънои* **мансуб**, **доро, соҳиб**: **пӯлодванд**, **Худованд**, **давлатманд**…

**ВАНДАЛ** *лот.* وندل 1. яке аз қабилаҳои қадимии олмонӣ, ки бо ҷангҳои шадид як қисми императории Римро забт ва сарватҳои мадании онро ғорат ва хароб карда, шаҳри Римро ба оташ кашида буд. 2. *маҷ.* бераҳмона харобкунандаи осори маданият; ҷоҳили гузаро.

**ВАНДАЛИЗМ** *лот.* وندلیزم бераҳмона несту нобуд ва хароб кардани осори пурқимати маданият ва санъат; ҷоҳилӣ; ваҳшоният.

**В-АНДАР** واندر *шакли кӯтоҳшудаи* **ва андар**.

**ВАНИЛ** *фр.* ونيل самари ғӯзачаҳои хушбӯи гиёҳи минтақаи гармсер, ки дар саноати қаннодӣ ва атриёт истифода мебаранд.

**ВАНИЛДОР** ونيلدار он чи дар худ ванил дорад, дорои ванил.

**ВАНИЛИН** *фр.* ونيلين моддаи хушбӯе, ки аз меваи ванил тайёр мекунанд.

**ВАННА** *лот.* ونّه зарфи тағорамонанди калони дарозрӯя барои шустушӯи бадан ва ё муоличa.

**ВАННАХОНА** ونّه‌خانه хонаи алоҳидае дар манзил ё ҳаммом, ки дар он ванна гузошта шудааст, хона барои шустушӯ ва оббозӣ.

**ВАНОҒ** وناغ риштаи хом ё камтоб, ки аз нӯги дук то пилтаи дасти ресанда дарозӣ дорад ва хеле ба осонӣ канда мешавад.

**ВАНОНА** ونانه *кҳн.* нони гирдаи ғафс.

**ВАНҶ** ونج *кҳн.* гунҷишк.

**ВАНҶАНАК** ونجنک *кит.* райҳон, нозбӯ.

**ВАОР** *а.* وعار замин ё роҳе, ки пастию баландии бисёр дорад, ҷои ноҳамвор.

**В-АР** ور *шакли кӯтоҳшудаи* **ва агар**.

**-вар** ور *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънои* доранда: **баҳравар**, **ҳунарвар**, **тоҷвар**, **номвар**…

**ВАРАЗМ** ورزم *кит.* оташ.

**ВАРАҚ** *а.* ورق 1. барг; гулбарг; **вараҷи гул** барги гул. 2. порчаи коғази ба шакли ду саҳифаи пушту рӯ буридашуда; варақаи дурӯяи китоб, дафтар *ва г.;* **варақ-варақ** а) варақҳои зиёд; б) зиёд, хеле бисёр (*доир ба* коғаз); **варақ задан** а) гардондани варақ (*китобу дафтарро*); б) *маҷ.* ҳар як варақро ҷудо-ҷудо аз назар гузарондан; сатҳӣ мутолиа кардан.

**ВАРАҚА** *а.* ورقه 1. сафҳаи коғази калоне, ки дар он ягон масъалаи муҳими сиёсӣ баён ёфтааст; баённома. 2. пурсишнома, барга; сарбарг; **варақаи узвият, варақаи ҳисобгирӣ; варақаи беморӣ** ҳуҷҷате, ки муваққатан корношоямии шахси беморро тасдиқ карда, ба ӯ ҳуқуқ медиҳад, ки дар ин муддат кор накарда, музди кор гирад; **варақаи имтиҳонот** ҳуҷҷате, ки баҳои аз имтиҳонҳо гирифтаи дохилшавандаи мактаби олӣ ва ё миёнаи махсус ба он гузошта мешавад.

**ВАРАҚАСОЗ** ورقه‌ساز он ки варақа тайёр мекунад.

**ВАРАҚЗАНӢ** ورقزنی 1. *исми амал аз* **варақ задан**; варақ гардондан, гардонида иваз кардани як сафҳа бо сафҳаи дигар. 2. *маҷ.* мутолиаи сатҳӣ, аз назар гузаронидан, ошноӣ бо китобе.

**ВАРАҚИН** ورقين иборат аз чанд варақ – қабат; самбӯса ё фатире, ки хамири он аз қабатҳои зиёди равғанӣ иборат аст: **самбӯсаи варақин, фатири варақин**.

**ВАРАҚПОРА** ورقپاره 1. порчаи коғаз, порае аз коғаз. 2. ҳуҷҷати беарзиш.

**ВАРАҚСАНГ** ورقسنگ *геол.* ҷинси кӯҳӣ, ки маъданҳои таркиби онҳо варақ-варақ ҷойгир шудаанд.

**ВАРАМ** *а.* ورم ҷои дамида баромадаи бадан ё ягон узви он, омос; умуман дамидагӣ дар рӯи чизе; **варами шуш** *тиб.* бемории шуш ба сабаби шамол хӯрдан, ки дар натиҷаи он шуши бемор сурх ва ҳаҷман калон шуда, дар вай таб пайдо мешавад, зотуррия; **варам кардан** а) дамида баромадан, омосидан, пайдо шудани варам дар ягон узви бадан; б) дам кардани шикам; в) *маҷ.* болидан; гӯшт гирифтан (*аз шодӣ, фахр ва г.*).

**ВАРАМИДА** ورميده *сифати феълии замони гузашта аз* **варамидан**; варамкарда, дамида, омосдор; **бо чашмони варамида** бо чашмони варамкарда; **ҷои варамидаи дасту пой** ҷои омосдори дасту пой.

**ВАРАМИДАН** ورميدن дамида баромадан, варам кардан, омосидан, пайдо шудани варам дар ягон узви бадан; дам кардани шикам.

**ВАРАМКАРДА** ورم‌کرده *сифати феълии замони гузашта аз* **варам кардан**.

**ВАРАНДОЗ** وارانداز барандоз.

**ВАРАНДОХТАН** وارانداختن барандохтан; аз миён бурдан, дур андохтан.

**ВАРАНҶ** ورنج зишт, нозебо, паст, фурӯмоя, камарзиш, бемиқдор.

**ВАРАНҶӢ** ورنجی зиштӣ, фурӯмоягӣ, пастӣ; беарзиш будан, бемиқдор будан.

**ВАРАСА** *а.* ورثه *ҷ.* **ворис**.

**ВАРАФТОДАН** ورافتادن нобуд шудан, аз миён рафтан, дур афтодан, аз мадди назар афтодан.

**ВАРАҶА** ورجه беморие, ки гирифтори он хунук хӯрда, таб мебарорад, табларза: **вараҷа гирифтан, вараҷа шудан**.

**ВАРАҶАГИРИФТА** ورجه‌گرفته *сифати феълии замони гузашта аз* **вараҷа гирифтан**; мубталои бемории вараҷа, он ки дар ҳолати табу ларз аст.

**ВАРАҶАХОНА** ورجه‌خانه ҷое, ки манбаи бемории вараҷа аст, ҷои ботлоқзор ва обҳои чиркин.

**ВАРАШОН** ورشان *кит.* кабӯтари ёбоии тираранг, ки болои думаш сафед аст, қумрӣ.

**ВАРАЪ** *а.* ورع *кит.* парҳезгорӣ, порсоӣ, зӯҳд, тақво.

**ВАРБАСТАН** وربستن бастан.

**ВАРВАР** *ю.* وروَر 1. *ниг.* **барбар**. 2. аз назари юнониҳо ва римиҳои қадим – одами мамлакати дигар, бегона, аҷнабӣ. 3. *маҷ.* одами ҷоҳил; ваҳшӣ, дағал.

**ВАРВАРИЗМ** *ю.* ورورِیزم *збш.* калима ва иборахои забони хориҷӣ, ки дар гуфтугӯи халқе истифода шаванд ҳам, ба меъёр ва қоидаву қонуни забони адабӣ надаромада ва мувофиқат накардаанд.

**ВАРҒ** ورغ банди об, ки дар пеши ҷӯй ва дарё аз чӯбу хас ё хоку санг сохта мешавад, дарғот, банд, садд.

**ВАРҒБАНД** ورغبند *ниг.* **варғ**.

**ВАРД** ورد *кит.* гули садбарг, гули сурх, гул.

**ВАРДАНА** وردنه навард, милаи мудаввари гирд, ки ду сари он барои бо даст гирифтан бориктар тарошида шуда, барои паҳн, ҳамвор ва тунук кардани хамир *ва г.* ба кор меравад.

**ВАРДАРИДА** وردریده дарида.

**ВАРДАСТ** وردست *маҷ.* дастёр, ёвар.

**ВАРДОШТАН** ورداشتن *гуфт.* бардоштан; бо худ бардошта бурдан; пур кардан, фаро гирифтан; тоб овардан, таҳаммул кардан.

**варз** ورز 1. *асоси замони ҳозира аз* **варзидан**. 2. *ҷузъи пасини калимаҳои мураккаб ба маънии* варзанда: **кишоварз**, **обварз**, **ишқварз**.

**ВАРЗ** ورز *кит.* кишт, зироат; тухм.

**ВАРЗА** ورزه *кит.* зироаткунанда, деҳқон, кишоварз, барзгар; **гови варза** барзагов, ки онро дар гузашта варзагов ҳам мегуфтанд.

**ВАРЗГАР** ورزگر *кит.* барзгар.

**ВАРЗИДА** ورزیده 1. *сифати феълӣ ва феъли ҳоли замони гузашта аз* **варзидан**. 2. машқдида, ботаҷриба, моҳиршуда *(дар коре, санъате ва г.)*.

**ВАРЗИДАН** ورزیدن 1. машғул шудан, кореро паёпай кардан; варзиш кардан. 2. *ҳамчун феъли ёридиҳанда дар феълҳои таркибии номӣ ба маънои* кардан, намудан *меояд*: **ширкат варзидан**; **дӯстӣ варзидан; ишқ варзидан** ишқбозӣ кардан.

**ВАРЗИШ** ورزش 1. маҷмӯи машғулият ва машқҳои ҷисмонӣ барои тарбияи бадан; бозиҳои варзишӣ, ки кас бо мақсади мустаҳкам кардани саломатӣ ва инкишофи бадан машғул мешавад; гимнастика; атлетика; **варзиш кардан** бо тарбияи бадан машғул шудан; машқҳои гимнастикӣ кардан. 2. машғулият; машқ, тамрин: **риёзиёт варзиши фикр аст**.

**ВАРЗИШГАР** ورزشگر он ки бо бозию машқҳои варзишӣ машғул аст.

**ВАРЗИШГОҲ** ورزشگاه ҷои варзиш, толор ва биноҳои дигар барои машқҳои варзишӣ, майдони варзиш; ҷое, ки дар он мусобиқаҳои варзишӣ барпо мешавад.

**ВАРЗИШДАРМОНӢ** ورزش‌درمانی *тиб.* дармон ва табобати баъзе дардҳо (*мас.*, *дарди бандҳои бадан ба воситаи варзиш*).

**ВАРЗИШӢ** ورزشی *мансуб ба* **варзиш**: **либосҳои варзишӣ**.

**ВАРЗИШНАВИС** ورزش‌نویس нависандаи ха-

бару гузоришҳои варзишӣ дар рӯзномаву маҷаллаҳо ва радиову телевизион.

**ВАРЗИШХОНА** ورزش‌خانه маҳал ва ҷои варзиш; ҷои машқ.

**ВАРЗӢ** ورزی *кҳн.* кишоварз.

**ВАРЗО** ورزا *кҳн.* гови нар, ки бо он заминро шудгор мекунанд, барзагов.

**ВАРИАНТ** *лот.* وریئنت 1. навъ ё намуди дигари чизе, гуна, қарина. 2. нусхаҳои аз ҳамдигар фарқдори як асар, таҳрири дигари як асар, ду намуди як лоиҳа; тафовути ду ё чанд таҳриру навишта.

**ВАРИАНТНОКӢ** وریئنت‌ناکی дорои вариант будан; чанд нусхаи аз ҳамдигар фарқноки асаре, гунанокӣ.

**ВАРИД** *а.* ورید 1. раг. 2. раги гардан.

**ВАРКОК** ورکاک *кҳн.* парандаи мурдорхоре аз қабили каргас.

**ВАРҚО** *а.* ورقا кабӯтари хокистарранг, фохта

**ВАРҚОНӢ** ورقانی *лаҳч.* тарзи ҷӯякашии киштҳои палакӣ, ки ба замини тухмкошташуда ҷӯя накашида, як дафъа об мемонанд ва баъд аз хишова ва таноб партофтани палаки харбузаву тарбуз *ва г.* дар он ҷӯя мекашанд.

**ВАРНА** ورنه *шакли кӯтоҳшудаи* **вагарна**.

**ВАРО** ورا *шакли кӯтоҳшудаи* **вайро**.

**ВАРО(Ъ)** *а.* ورا(ء) *кит.* пас, ақиб, он сӯ; **аз варои...** а) ғайр аз...; б) болотар аз, бартар аз, бештар аз; в) дар ғайби; **аз варои** аз он сӯи.

**ВАРОВАРДАН** وراوردن баровардан, кандан.

**ВАРОМ** ورام ҳар чизи сабук ва камвазн.

**ВАРОМАДАН** ورامدن 1. канда шудан, баромадан, аз ҷо даромадан. 2. омода шудани чизе барои ягон коре, **варомадани хамир** омода шудани хамир барои пухтан.

**ВАРОСАТ** *а.* وراثت ворисӣ, меросхӯрӣ, меросбарӣ, меросгирӣ; **ба варосат** аз рӯи ворисӣ, ба ҳукми ворисӣ.

**ВАРОСУДАН** وراسودن осудан.

**ВАРПАРИДАН** ورپریدن *маҷ.* ба таври ногаҳонӣ мурдан, ногаҳон гузаштан.

**ВАРРАСИДА** وررسیدن баррасидан, баррасӣ кардан, пурсидан.

**ВАРРАФОН** وررفان *кит.* он ки авфи гуноҳи ягон гунаҳгорро аз касе илтимос мекунад, шафеъ, шафоаткунанда.

**ВАРРАФТАН** وررفتن рафтан; пардохтан ва машғул шудан ба чизе; саргарми чизе шудан.

**ВАРРОҚ** *а.* ورّاق 1. *кит.* он ки пеш аз пайдоиши саноати чопгарӣ китобҳоро нусхабардорӣ ва саҳифабандӣ карда мефурӯхт ва бо супоришу фармоиш ин корро анҷом медод. 2. *кит.* хатнавис; китобнавис, китобаткунанда.

**ВАРСОҚИГӮӢ** ورساقی‌گویی *гуфт.* ҳарзагӯӣ, гуфтани гапи бемаънӣ ва бемаврид.

**ВАРСОҚИХОНӢ** ورساقی‌خوانی сергапӣ, беҳудагӯӣ, сафсатагӯӣ, лофзанӣ.

**ВАРСОҚӢ** ورساقی суханҳои беҳудаю бемаврид, сафсата, лофу газоф; **варсоқӣ хондан (гуфтан)** сафсата гуфтан, сергапӣ кардан, пургӯӣ кардан.

**ВАРТА** *а.* ورطه 1. ҷои пурхатар, маҳалли ҳалокатовар (*аз қабили* ҷарӣ, партгоҳ). 2. *маҷ.* гирдоб, ҷои хатарноки оби дарё, бахр *ва г.*; *ба тариқи истиора*: **вартаи ҳалокат**, **вартаи фалокат**; **вартаи ҳаёт** гирдоби зиндагонӣ.

**ВАРТИШ** ورتش *ниг.* **бедона**.

**ВАРТИШБОЗ** ورتش‌باز бедонабоз.

**ВАРТИШБОЗӢ** ورتش‌بازی бедонабозӣ.

**ВАРТОВИСТАН** ورتاوستن *кҳн.* тоб доштан, тобовар будан, тоб овардан, таҳаммул кардан.

**ВАРТОҶ** ورتاج *кит.* офтобпараст *(растанӣ).*

**ВАРХЕЗИДАН** ورخیزیدن бархостан, баланд шудан.

**ВАРЧИДАН** ورچیدن барчидан, ҷамъ кардан.

**ВАРҶ** ورج арз, арзиш, қадр, мартаба.

**ВАРҶМАНД** ورجمند арҷманд, дорои қадру мартаба, бообрӯ, боэҳтиром.

**ВАРШИКАСТ** ورشکست *кит.* шикаст, шикастхӯрӣ *(дар тиҷорат);* муфлисӣ, хонасалот шудан бо сабаби зиёд будани қарз (нисбат ба дороӣ).

**ВАРШИКАСТА** ورشکسته дучори варшикастшудагӣ, шикастхӯрда, муфлисшуда.

**ВАРШИКАСТАГӢ** ورشکستگی вазъияти варшикастхӯрда, ки аз додани қарз оҷиз аст.

**ВАРШИКАСТАН** ورشکستن 1. дучори шикаст шудан, шикаст хӯрдан. 2. *маҷ.* муфлис шудан, хонахароб гаштан, хонасалот шудан.

**ВАРШУДАН** ورشدن боло рафтан, барафрӯхта шудан, фурӯзон шудан.

**ВАСАН** I *а.* وثن *кит.* бут, санам.

**ВАСАН** II *а.* وسن *кит.* хоби сабук, пинак, ғанаб.

**ВАСАРҒА** وسرغه навъи ангури хуштаъми донаҳояш лӯнда.

**ВАСАТ** *а.* وسط миёна; мобайн, миёнаҷо: **дар васати бахр, васати саҳна**.

**ВАСАТӢ** وسطی *кит., мансуб ба* **васат**; мобайнӣ.

**ВАСАТУССАМОЪ** *а.* وسطالسماع *нуҷ.* миёнаи осмон, баландтарин нуқтае дар осмон, ки Офтоб дар вақти ҳаракати худ дар нисфи рӯз ба он мерасад.

**ВАСАХ** *а.* وسخ *кит.* чирк, рим, ки аз реш барояд.

**ВАСВАСА** *а.* وسوسه 1. фикру хаёле, ки ба роҳи бад мебарад, андешае, ки ба бадӣ мебарад, нияту андешаи бад. 2. иғво, фитна, шӯрангезӣ, ташвиқ ба ягон кори бад, таҳрикоти бад. 3. шакку шубҳа; гумони бад; **васваса кардан (намудан)** ба кори бад таҳрик кардан, ба роҳи бад андохтан; шӯрондан; баддил кардан касеро; **ба (дар) васваса афтодан** а) ғалаба кардани андешаҳои бад; ба фикру хаёлҳои бад афтодан; б) воҳима зер кардан; **ба васваса андохтан** *тарзи бавоситаи* **ба (дар) васваса афтодан; васвасаи шайтонӣ** талқини фикру андешаҳои фитнаангез; андешаи бад, бадгумонӣ.

**ВАСВАСААНГЕЗ** وسوسهانگیز ба васваса андозанда, ба фикри бад баранда: **фикри васвасаангез**.

**ВАСВАСАБОЗ** وسوسهباز *ниг.* **васвасакор**.

**ВАСВАСАГАР** وسوسهگر *ниг.* **васвасаангез**.

**ВАСВАСАКОР** وسوسهکار он ки васваса меандозад, васвасабоз.

**ВАСВАСАМАНД** وسوسهمند дорои васваса, дорои хаёлҳои мубҳам.

**ВАСВОС** *а.* وسواس 1. ҳолати каси ба васваса гирифтор, хаёлотӣ *(одатан ҳамчун бемории рӯҳӣ)*. 2. бадгумонӣ; ваҳму ҳарос.

**ВАСВОСӢ** *а.* وسواسی *марбут ба* **васвос**; мубтало ба васвос, дудила; гирифтори бемории васвос *(ваҳмакӣ, бадгумонӣ ва нобоварӣ),* хаёлотӣ: **васвосӣ шудан**.

**ВАСВОСОМЕЗ** وسواسآمیز ҳамроҳ ба васвос, дорои васвос.

**ВАСЕӢ** وسیعی 1. вусъат, фарохӣ, паҳноварӣ. 2. бар, *муқоб.* **қад** (ё **дарозӣ**); **ба васеӣ** ба бар.

**ВАСЕЪ** *а.* وسیع 1. кушод, фарох, паҳновар; *муқоб.* **танг**; паҳн; сербар; **васеъ-васеъ** фарох–фарох, кушод-кушод; **биёбони васеъ** дашти паҳновар; **остини васеъ** остини фароху кушод; **пешонаи васеъ** пешонаи фарох, пешонаи калон; **роҳи васеъ** роҳи калон, роҳи сербар; **ҳавлии васеъ** ҳавлии кушод, ҳавлии калон; **ҷомаи васеъ** ҷомаи бараш аз андоза калон. 2. фарогирандаи бисёр ҷиҳатҳои соҳае; **дониши васеъ** дониши зиёд, маълумоти ҳаматарафа; **маҷлиси васеи раёсат** маҷлисе, ки ба он ғайр аз аъзои раёсат касони дигари ба масъала дахлдор низ даъват мешаванд; **оммаи васеи меҳнаткашон** ҳамаи табақаҳои аҳли меҳнат, кулли меҳнаткашон; **табақаҳои васеи аҳолӣ** ҳамаи аҳолӣ, умуми аҳолӣ; **қарори васеъ (қабул кардан)** қарори ҳамаи масъалаҳоро фарогиранда ва муфассал (қабул кардан); **васеъ кардан** а) сербар кардан; калон кардан (*роҳеро, ҷоеро*); б) зиёд кардан; дар ҳаҷм, масоҳат ё миқдор афзудан (*мас., кореро майдони киштро*); **васеъ шудан (гардидан)** а) *тарзи бевоситаи* **васеъ кардан**; б) вусъат (инкишоф) ёфтан; **ҷаҳонбинӣ васеъ шудан//доираи назар васеъ шудан** зиёд, амиқ ва ҳаматарафа гаштани тасаввурот,

дониш ва шавқу мароқи касе; ◊ **дилро васеъ кардан** парво накардан, ғам нахӯрдан.

**ВАСЕЪПЕШОНӢ** وسیع‌پیشانی 1. он ки пешониаш фарох аст. 2. *маҷ.* серризқ.

**ВАСЕЪҶӮЯК** وسیع‌جویک *кишов.* дорои ҷӯякҳои васеъ (*оид ба* кишт).

**ВАСЕЪШАВӢ** وسیع‌شوی *исми амал аз* **васеъ шудан**; вусъат пайдо кардан; **васеъшавии истеҳсолот**; **васеъшавӣ аз гармӣ** *физ.* тағйир ёфтан, яъне бузург шудани ҳаҷми ҷисм дар натиҷаи гарм кардан.

**ВАСИГӢ** وصیگی 1. васӣ будан; амали васӣ, васоят. 2. *маҷ.* парасторӣ.

**ВАСИҚ** *а.* وثیق *кит.* устувор, маҳкам.

**ВАСИҚА** *а.* وثیقه 1. *кит.* аҳду паймони устувор; аҳднома. 2. *таър.* ҳуҷҷате, ки дар он ҳуқуқи моликияти касе ба чизе (*хусусан молу мулки ғайриманқул*) қайд шудааст: **васиқаи замин, васиқаи ҳавлӣ; васиқа кардан**.

**ВАСИЛА** *а.* وسیله 1. воситаи ба даст овардани чизе, воситаи иҷрои коре, роҳи расидан ба мақсаде, восита: **василаи рӯзгузаронӣ, ба василаи…; ба ин васила** ба ин восита, ба ин роҳ. 2. сабаб, баҳона: **ба ҳар васила** ба ҳар роҳ.

**ВАСИЛАСОЗ** وسیله‌ساز 1. фароҳамоварандаи имконот ва шароити лозим барои расидан ба ҳадафе ё барои ҳалли мушкилот; чорасоз. 2. баҳонаҷӯй, баҳонаталаб.

**ВАСИЛАСОЗӢ** وسیله‌سازی баҳонаҷӯӣ, баҳонаталабӣ.

**ВАСИЛАҶӮӢ** وسیله‌جویی *ниг.* **василасозӣ**.

**ВАСИЛАҶӮЙ** وسیله‌جوی *ниг.* **василасоз**.

**ВАСИМ** *а.* وسیم *кит.* зебо, хубрӯй, дорои нишони зебоӣ.

**ВАСИЯТ** *а.* وصیت супориши пеш аз марг ё ба сафарравандаи шахс ба бозмондагони худ, орзую хоҳиш ё насиҳате, ки шахс қабл аз мурдан изҳор мекунад: **васият кардан (намудан), васияти** *касеро* **иҷро кардан**.

**ВАСИЯТГАР** وصیتگر меросдиҳанда, супоришдиҳанда; насиҳатгар.

**ВАСИЯТКУНАНДА** وصیت‌کننده он ки васият медиҳад; насиҳаткунанда.

**ВАСИЯТНОМА** وصیت‌نامه варақае, ки васияти касе ҳамчун ҳуҷҷат дар он навишта шудааст.

**ВАСӢ** *а.* وصی *ҳуқ.* он ки ба ӯ коре васият карда шудааст, саробони фарзандони ноболиғ (*то расидан ба балоғат*) ва молу мулки шахсе аз рӯи васият, иҷрокунандаи васият.

**ВАСКОРА** وسکاره *кит.* деги калон.

**ВАСЛ** *а.* وصل 1. пайваст, пайванд, часпондан ё часпидани чизе бо чизе. 2. ба ҳам расидан, ба дидори ҳамдигар расидани ошиқу маъшуқ, висол: **шаби васл, айёми васл; васл кардан** а) пайванд кардани чизе ба чизе, часпондан, бастан; б) *тех.* насб кардан, маҳкам карда шинондан, ба ҷое гузоштани ягон дастгоҳ; **васл шудан** пайванд (пайваст) шудан; якҷоя шудан.

**ВАСЛА I** *а.* وصله *кит.* порчаи матоъ ва чарме, ки ба ҷои дарида ё кандашудаи либос, пойафзол медӯзанд ё мечаспонанд, ямоқ, пина, дарбеҳ.

**ВАСЛА II** *а.* وصله *згш.* аломате дар имлои арабӣ ба шакли ٱ, ки дар болои ҳарфи алиф гузошта шавад, ба якҷоя хондани ду калима ишора мекунад.

**ВАСЛАДОР** وصله‌دار дарбеҳдор, поргидор.

**ВАСЛАК** وصلک *нав.* воситаи пайваст ё қатъ кардани ҷараёни барқи таҷҳизоти барқӣ (*асбобҳои рӯшноӣ, бухорӣ, дарзмол, радиову телевизор ва ғ.*).

**ВАСЛГАР** وصلگر васлкунанда, пайвандгар.

**ВАСЛГАРӢ** وصلگری пайваст кардан, васл кардан; амали васлгар.

**ВАСЛӢ** وصلی *мансуб ба* **васл**; васлшуда, пайвандӣ.

**ВАСЛКУНАНДА** وصل‌کننده *ниг.* **васлгар**.

**ВАСЛХОҲ** وصل‌خواه *ниг.* **васлҷӯй**.

**ВАСЛҶӮ** وصلجو талабгори висол, ҷӯяндаи дидори ёр, ҷӯёи висол.

**ВАСЛШАВАНДА** وصل‌شونده *сифати феълии замони ҳозира аз* **васл шудан**; пайванд-

шаванда, баҳамрасанда, часпанда.

**ВАСЛШУДА** وصل‌شده *сифати феълии замони гузашта аз* **васл шудан**; ба ҳам пайваста, ба ҳам пайванд.

**ВАСМА** *а.* وسمه гиёҳест, ки занону духтарон баргҳои онро фишурда, оби сабзи нилгунашро ба абрӯвони худ мемоланд; ӯсма, вусма.

**ВАСМАТ** *а.* وصمت *кит.* 1. айб, нуқсон. 2. доғи нанг, шармандагӣ.

**ВАСНӢ** وسنی ду зани як шавҳар нисбат ба ҳамдигар; палонҷ, кундош, бохчун.

**ВАСНОД** وسناد *кит.* бисёр, хеле, хеле зиёд.

**ВАСОВИС** *а.* وساوس *ҷ.* **васваса**.

**ВАСОЁ** *а.* وصایا *ҷ.* **васият**.

**ВАСОЁНОМА** وصایانامه *кит.* андарзнома, насиҳатнома.

**ВАСОИҚ** *а.* وثائق *ҷ.* **васиқа**.

**ВАСОИЛ** *а.* وسائل *ҷ.* **васила; васоили зиндагӣ** воситаҳои рӯзгузаронӣ; **васоили ҳамлу naқл** воситаҳои нақлиёт, воситаҳои боркашонӣ ва мусофиркашӣ.

**ВАСОИТ** *а.* وسائط *ҷ.* **восита**.

**ВАСОҚАТ** *а.* وثاقت устуворӣ, пойдорӣ.

**ВАСОТАТ** *а.* وساطت восита шудан, миёнаравӣ, миёнҷигарӣ.

**ВАСОЯТ** *а.* وصایت 1. васият, супориши васӣ. 2. васигӣ; вазифа ва кори васӣ; **ба васояти худ гирифтан** парасторӣ ва назорати касеро *(бачаи ноболиғ, бемори рӯҳӣ ва ғ.)* ба ӯҳдаи худ гирифтан.

**ВАСОЯТАН** *а.* وصایتاً *кит.* ҳамчун васӣ, ба сифати иҷрокунандаи васияти касе.

**ВАССА** وسّه чӯбҳои борику кӯтоҳе, ки байни болорҳои сақфи хона кӯндаланг чида мешаванд; ◊ **васса шумурдан** а) хомӯш истодан; б) бекор будан, бо коре машғул набудан.

**ВАССАБӮРЁ** وسّه‌بوریا сақфе, ки ба ҷои васса ходачаҳои роғ-роғ гузошта, бо бӯрё ё қамиш мепӯшонанд.

**ВАССАЛ** *фр.* وسّل 1. *таър.* феодали асрҳои миёнаи Аврупои Ғарбӣ, ки ба заминдори аз худ калонтар тобеъ буд ва ба ӯ боҷу хироҷ медод. 2. шахс ё давлате, ки ба шахс ё давлати дигар тобеъ аст, зердаст, мутеъ.

**ВАССАЛОМ** *а.* والسّلام ҳамин асту бас, тамом, тамом шуд, гап ҳамин (*дар мавриди ба охир расидани кор ё хоҳише, маҳдуд гардондани талабе гуфта мешавад*): **нома тамом (кор тамом) вассалом**.

**ВАССАҶУФТ** وسّه‌جفت сақфе, ки аз болои болорҳояш зич васса чида шудааст.

**ВАССОФ** *а.* وصّاف васфкунанда, васфӣ, таърифу тавсифгар, тасвиркунанда; **вассофи гул** *киноя аз* булбул.

**ВАССОФӢ** وصّافی васфгарӣ, санохонӣ, мадҳгӯӣ.

**ВАСТӢ** وستی *кит.* шарҳ, тафсир *(аз номи* Авасто).

**ВАСФ** *а.* وصف 1. баёни чигунагии чизе, тасвири ҳол, сифату шарҳи ҳоли касе. 2. таъриф, тавсиф; мадҳ; **дар (бар) васфи… // ба васфи…** а) дар баёни…, дар зикри…, дар хусуси…, бахшида ба… б) дар таърифи…, бахшида ба тавсифи…, дар мадҳи…; **васф кардан (намудан)** а) тасвир кардан; б) таърифу тавсиф кардан, хислатҳои хуби касе ё чизеро баён кардан (*мас.*, *дар шеър*). 3. хосият, сифат, хислат.

**ВАСФИЯ** *а.* وصفیه *адш.* шеъри дар васфу мадҳи касе гуфташуда.

**ВАТАН** *а.* وطن 1. ҷои таваллуд ва нашъунамо (*мас., деҳа, шаҳр, мамлакат),* зодгоҳ, меҳан; ҷои баромаду пайдоиши чизе. 2. ҷои истиқомат, манзил, макон, маскан; **ватан кардан** ҷои истиқомат ихтиёр кардан, манзил гирифтан. 3. диёр, сарзамин, кишвар, мамлакат; **дар роҳи ватан // барои ватан** дар ҳифзи диёру кишвари худ; **ҷалои ватан кардан** маҷбуран ё аз рӯи ноилоҷӣ тарки диёр кардан.

**ВАТАНБЕЗОР** وطن‌بیزار он ки аз шароити ватан норозӣ шуда, илоҷи аз он дур шуданро мекунад; он ки ба ватан муҳаббат надорад.

**ВАТАНГАДО** وطن‌گدا он ки дар орзуи ватан

дар ғарибӣ умр ба сар мебарад; овора, ғариб.

**ВАТАНГУРЕЗ** وطن‌گریز гурезанда аз ватан; тарки ватанкарда.

**ВАТАНДОР** وطن‌دار соҳиби ватан, соҳиби макону ҷой.

**ВАТАНДӮСТ** وطن‌دوست дӯстдорандаи зодгоҳи худ; содиқ ба халқу ватани худ, ба халқу ватани худ меҳру муҳаббат дошта, меҳанпараст, ватанпараст, ватанпарвар.

**ВАТАНДӮСТӢ** وطن‌دوستی меҳру муҳаббат ба ватан, дилбастагӣ ба ватан, ҳубби ватан, меҳандӯстӣ.

**ВАТАНДӮСТОНА** وطن‌دوستانه аз рӯи дӯст доштани ватани худ, меҳанпарастона.

**ВАТАНӢ** وطنی *мансуб ба* **ватан**; дар диёри худ сохташуда; дар мамлакати худ ба вуҷуд омада, худӣ, меҳанӣ: **маҳсулоти ватанӣ, ҷанги ватанӣ** ҷанг бо истилогарони аҷнабӣ барои озодӣ ва истиқлолияти ватан.

**ВАТАНПАРАСТ** وطن‌پرست *ниг.* **ватандӯст**.

**ВАТАНПАРАСТӢ** وطن‌پرستی *ниг.* **ватандӯстӣ**.

**ВАТАНПАРАСТОНА** وطن‌پرستانه *ниг.* **ватан дӯстона**.

**ВАТАНПАРВАР** وطن‌پرور *ниг.* **ватандӯст**.

**ВАТАНПАРВАРӢ** وطن‌پروری *ниг.* **ватандӯстӣ**.

**ВАТАНФУРӮШ** وطن‌فروش хоини ватан, хиёнаткори халқу ватан.

**ВАТАНФУРӮШӢ** وطن‌فروشی хиёнат ба ватан, хоинӣ ба халқу ватан.

**ВАТАНХОҲ** وطن‌خواه *ниг.* **ватандӯст**.

**ВАТАНХОҲӢ** وطن‌خواهی *ниг.* **ватандӯстӣ**.

**ВАТАР** *а.* وتر *кит.* 1. *риёз.* хати рост, ки ду нуқтаи ягон хати каҷро ба ҳам пайваст мекунад, хорда; **ватари зовия** *риёз.* хати рости секунҷа, ки дар муқобили кунҷи рост воқеъ аст, гипотенуза. 2. тори асбоби мусиқӣ. 3. зеҳи камон, ресмони камон.

**ВАТВОТ** *а.* وطواط 1. *кит.* кӯршапарак, хаффош. 2. *маҷ.* заифҷусса, хурд ва лоғар.

**ВАТЕРПОЛО** *англ.* وتیرپالا *варз.* тӯббозии рӯи об.

**ВАТИРА** *а.* وتیره *кит.* роҳу равиш, тарз, тариқа.

**ВАТО** *а.* وطا *кит.* густурдании фарш, палос; **вато кардан** густурдан, паҳн кардан, андохтан.

**ВАТТ** *англ.* وتّ *физ.* воҳиди ченаки иқтидори ҷараёни барқ.

**ВАТТ-СОАТ** وتّساعت *физ.* воҳиди қиёсии ченаки қувваи барқ, ки ба кори дар як соат бо иқтидори як ватт иҷрошаванда баробар аст.

**ВАФД** *а.* وفد *кит.* 1. расулӣ, рисолат, пайғом бурдан назди касе. 2. ҳайати сафорат, ҳайати элчиён, вакилон, намояндагон, фиристодагон.

**ВАФӢ** *а.* وفی *ниг.* **вафодор**.

**ВАФЛӢ** *олм.* وفلی *гуфт.* навъи нони қандии тунук, ки дар рӯяш нақшҳои чорхона дорад.

**ВАФО** *а.* وفا ба ҷо овардани қавлу ваъда; пойдорӣ дар аҳду паймон, садоқат дар дӯстию муҳаббат, сидқ: **меҳру вафо, сидқу вафо; вафо доштан** садоқат доштан; содиқ будан, дар аҳди худ устувор будан; **вафо кардан (намудан)** ба аҳд (паймон, ваъда ва қавли худ) устувор истодан, садоқат нишон додан, иҷро кардани аҳду паймон ва қавлу ваъдаи худ; ◊ **агар умр вафо кунад…** агар умр боқӣ бошад…, агар зинда бошем…

**ВАФОАНДЕШ** وفااندیش вафопарвард, вафопарварда.

**ВАФОГАР** وفاگر *ниг.* **вафодор**.

**ВАФОДОР** وفادار 1. устувор дар дӯстию муҳаббат, бовафо, содиқ: **дӯсти вафодор, ёри вафодор**. 2. ҳақшинос, қадршинос, сипосгузор: **фарзанди вафодор, шогирди вафодор**.

**ВАФОДОРӢ** وفاداری 1. содиқ ва устувор будан дар муҳаббат ва дӯстӣ, бовафоӣ, садоқат. 2. ҳақшиносӣ, қадршиносӣ, сипосгузорӣ: **вафодорӣ кардан, вафодорӣ нишон додан**.

**ВАФОКЕШ** وفاکیش *кит.* он ки сидқу вафоро оини худ кардааст, вафодор.

**ВАФОНОМА** وفانامه аҳдномаи дӯстиву вафодорӣ.

**ВАФОПАРВАРДА** وفاپرورده *кит.* вафодор, бовафо, садоқатманд.

**ВАФОПЕША** وفاپیشه вафодор, бовафо, содиқ.

**ВАФОТ** *а.* وفات марг, фавт: **рӯзи вафот, соли вафот, баъд аз вафоти...; вафот ёфтан (кардан)** мурдан, фавтидан.

**ВАФОҶӮЙ** وفاجوی ҷӯяндаи вафо, толиби вафо.

**ВАХИМ** *а.* وخیم *кит.* ногувор; носозгор; душвор, сахт; хатарнок, бад: **оқибати вахим доштан**.

**ВАХОМАТ** *а.* وخامت *кит.* носозгорӣ; душворӣ, сахтӣ; хавфнокӣ, хатарнокӣ.

**ВАХОМАТОМЕЗ** وخامت‌آمیز хатарнок, омехта ба хатар.

**ВАХОНӢ** وخانی 1. *мансуб ба* **Вахон**; **забони вахонӣ**. 2. зода ва сокини Вахон.

**ВАХШ** وخش 1. *кит.* ибтидо, оғоз. 2. номи илоҳаи обу обёрист дар тасаввури бохтариёни қадим. 3. номи водиест дар қисми ҷанубу ғарбии Тоҷикистони ҳозира, ки дар ҷараёни дарёи Вахш (*яке аз шохобҳои Амударё*) воқеъ гардидааст.

**ВАХШИҶ** وخشیج *бот.* гиёҳи буттагии худрӯ, ки баргу гулҳои он хушбӯй аст ва ҳамчун доруворӣ истифода мешавад.

**ВАХШУР** وخشور *кит.* пайғамбар, расул.

**ВАҲ** وه 1. *нидои тааҷҷуб ва таҳсин* аҷаб!, аҷабо!, чӣ хуш!; **ваҳ-ваҳ** нидое, ки тааҷҷуби зиёд ва аз чизе ба ваҷд омаданро ифода мекунад. 2. *нидо* бонге, ки барои нохост тарсондани касе ба тариқи шӯхӣ мебароранд.

**ВАҲАБ** *а.* وهب *ниг.* **ваҳб**.

**ВАҲАҚ** *а.* وحق *ниг.* **ваҳқ**.

**ВАҲАЛ** *а.* وهل *кит.* лой, гил; лойдон; ботлоқ.

**ВАҲАНГ** وهنگ *кит.* ҳалқаи чӯбин, ки бар сари ресмон банд карда, дар вақти бастани бор сари дигари ресмонро аз он ҳалқа гузаронда борро маҳкам баста устувор мекунанд.

**ВАҲБ//ВАҲАБ** *а.* وهب бахшидан, ато кардан; бахшиш, ато.

**ВАҲБӢ** وهبی *мансуб ба* **ваҳб**.

**ВАҲДАТ** *а.* وحدت 1. ягонагӣ; сарҷамъӣ, муттаҳидӣ; **ваҳдати маънавӣ** ягонагӣ аз ҷиҳати фикру ақида, як будани мафкура. 2. *д.* эътиқод ба ягонагии Худо.

**ВАҲДАТИСТОН** وحدتستان *кит.* ҷой ва макони ваҳдат.

**ВАҲДАТОБОД** وحدت‌آباد 1. *кит.* дунё, олам. 2. *маҷ.* ҷой ва макони ваҳдат.

**ВАҲДАТСАРО** وحدت‌سرا *ниг.* **ваҳдатобод**.

**ВАҲДОНИЯТ** *а.* وحدانیت *д., фалс.* ягонагӣ, яктоии Худо.

**ВАҲДОНӢ** وحدانی *кит.* ягона, якто.

**ВАҲИД** *а.* وحید якка, танҳо; ягона, якто.

**ВАҲИДАН** *а.* وحیداً *кит.* ба танҳоӣ; **фардан-ваҳидан** яккаву танҳо, бе ҳамроҳ.

**ВАҲИШ** *а.* وحش *кит.* бад, зишт, хунук.

**ВАҲЙ** *а.* وحی *д.* паёми Худованд ба пайғамбар; нидои илоҳӣ.

**ВАҲҚ//ВАҲАҚ** *а.* وهق *кит.* каманд, таноб, гарданбанди ҳайвонот.

**ВАҲЛ** *а.* وهل *ниг.* **ваҳал**.

**ВАҲЛА** *а.* وهله *кит.* 1. фурсати як мижазанӣ, лаҳза, дам, он. 2. навбат, карат; **дар ваҳлаи аввал** дар навбати аввал.

**ВАҲЛАТАН** *а.* وهلتاً *кит.* дафъатан, дарров, якбора.

**ВАҲМ** *а.* وهم 1. тарс, бим, хавф, ҳарос (*бештар беасос*); **ваҳму ҳарос, тарсу ваҳм; ваҳми ҷон** тарси ҷон, ҳавли ҷон; **ваҳм кардан** тарсидан, ҳаросидан. 2. *кит.* хаёл, тасаввур, гумон; **ваҳми беасл** хаёли хом, гумони беасос; **ваҳм гирифтан** воҳима пахш кардан; **ваҳм зер кардан** ба воҳима афтодан, ҳисси тарсу бим фаро гирифтан касеро (*мас., аз танҳоӣ, торикӣ*).

**ВАҲМАК//ВАҲМАКӢ** وهمک//وهمکی *гуфт.* тарсу, тарсончак, касе, ки ба осонӣ ва беасос ба тарсу ҳарос меафтад.

**ВАҲМАНГЕЗ** وهم‌انگیز воҳиманок, даҳшатнок, бадвоҳима.

**ВАҲМГИРИФТА** وهم‌گرفته *ниг.* **ваҳшатзада**.

**ВАҲМИДАН** وهمیدن тарсидан, ҳаросидан, ба ваҳм афтодан.

**ВАҲМӢ** وهمی *ниг.* **ваҳмак**.

**ВАҲМНОК** وهمناک хавфнок, даҳшатнок, бадвоҳима.

**ВАҲҲОБ** *а.* وهّاب *кит.* бисёр бахшанда, босаховат.

**ВАҲҲОБИЯ** *а.* وهّابیه *д.,* ҷараёни динию сиёсии равияи суннии ислом, ки бозгашт ба исломи асили муҳаммадӣ, тавҳид ва тарки авлиёпарастиро тарғиб намуда, иҷрои баъзе фаризаҳои дини исломро ҳатмӣ ҳисоб намекунад (*асосгузораш Муҳаммад ибни Абдулваҳҳоб* (*а. 18*) *мебошад*).

**ВАҲҲОБӢ** وهّابی пайрави ҷараёни ваҳҳобия.

**ВАҲҲОҶ** *а.* وهّاج *кит.* бисёр дурахшон, дурахшон, тобон, фурӯзон: **чароғи ваҳҳоҷ, шамъи ваҳҳоҷ**.

**ВАҲШ** *а.* وحش *кит.* 1. ваҳшӣ, ёбоӣ, даштӣ. 2. *исми ҷомеъ* ҳайвоноти ваҳшӣ; **ваҳшу тайр** ҳайвоноту парандагони ваҳшӣ.

**ВАҲШАТ** *а.* وحشت 1. рамандагӣ, рамидан, худро ба канор кашидан. 2. тарс, бим, хавф, воҳима, даҳшат. 3. ваҳшигӣ, ваҳшоният, дарандагӣ. 4. *маҷ.* бедодгарӣ, ҷабру зулми беандоза; **дар ваҳшат//ба ваҳшат** ҳаросон, ба воҳима афтода; **ваҳшат кардан** сахт тарсидан, ба даҳшат омадан; **ба ваҳшат андохтан** сахт тарсондан; **ба ваҳшат афтодан** сахт тарсидан, ба воҳима афтодан.

**ВАҲШАТАНГЕЗ** وحشت‌انگیز даҳшатовар, ваҳмангез, бадвоҳима: **манзараи ваҳшатангез**.

**ВАҲШАТАФЗО** وحشت‌افزا боиси тарсу бими зиёд, афзояндаи тарсу ваҳм.

**ВАҲШАТГОҲ** وحشت‌گاه *ниг.* **ваҳшаткада**.

**ВАҲШАТЗАДА** وحشت‌زده 1. ба воҳима афтода, ба даҳшат афтода. 2. раманда, одамгурез, ваҳшӣ.

**ВАҲШАТЗАДАГӢ** وحشت‌زدگی ба ҳарос афтодагӣ, даҳшатзадагӣ, ҳаросонӣ.

**ВАҲШАТЗО** وحشت‌زا ҳавлангез, бимнок, даҳшатовар.

**ВАҲШАТКАДА** وحشت‌کده 1. ҷои пурваҳшат, ваҳшатхона. 2. *маҷ.* дунё.

**ВАҲШАТНОК** وحشتناک даҳшатнок, воҳиманок, махуф.

**ВАҲШАТОБОД** وحشت‌آباد *маҷ.* дунё, ҷаҳон.

**ВАҲШАТОВАР** وحشت‌آور ваҳшатангез: **харобазори ваҳшатовар**.

**ВАҲШАТСАРО** وحشت‌سرا *ниг.* **ваҳшатобод**.

**ВАҲШАТФИЗО(Й)** وحشت‌فزا(ی) *ниг.* **ваҳшатафзо**.

**ВАҲШИВОР** وحشی‌وار *ниг.* **ваҳшиёна**.

**ВАҲШИГАРӢ** وحشی‌گری *ниг.* **ваҳшигӣ**.

**ВАҲШИГӢ** وحشیگی 1. рамандагӣ; одамгурезӣ. 2. кирдори ба ҳайвони ваҳшӣ хос, дарандагӣ, бераҳмӣ.

**ВАҲШИЁНА** وحشیانه 1. рамида, рам карда; мисли одами ёбоӣ (гурехтан). 2. мисли ҳайвони ваҳшӣ; ба ҳайвони ваҳшӣ хос; дарандавор; бераҳмона; **зулму бедодгарии ваҳшиёна**; **муомилаи наъраи ваҳшиёна, ваҳшиёна нигоҳ кардан**.

**ВАҲШИМИЗОҶ** وحشی‌مزاج *ниг.* **ваҳшисиришт**.

**ВАҲШИСИРИШТ** وحشی‌سرشت ваҳшитабиат, дарандахӯ; бераҳм.

**ВАҲШИСИФАТ** وحشی‌صفت 1. одамгурез; раманда. 2. ваҳшимонанд, ваҳшитабиат.

**ВАҲШИТАБИАТ** وحشی‌طبیعت *ниг.* **ваҳшисиришт**.

**ВАҲШИТАБЪ** وحشی‌طبع *ниг.* **ваҳшитабиат**.

**ВАҲШИЯТ** *а.* وحشیت *ниг.* **ваҳшоният**.

**ВАҲШӢ** وحشی 1. ёбоӣ, даштӣ; *муқоб.* **хонагӣ** (*оид ба* ҳайвонот ва парандагон): **мурғи ваҳшӣ, оҳуи ваҳшӣ, хуки ваҳшӣ**. 2. дар

ҳолати табиӣ воқеъгардида; ба одам ром нашуда; саркаш: **дарёи ваҳшӣ, рӯди ваҳшӣ**. 3. дар ҳолати ҷамъияти ибтидоӣ воқеъгардида, ғайри мутамаддин: **қабилаҳои ваҳшӣ, қавмҳои ваҳшӣ**. 4. раманда, одамгурез, ваҳшитабъ. 5. *маҷ.* бераҳм, золим, бедодгар, барбар.

**ВАҲШОНИЯТ** وحشانیت 1. ваҳшигӣ, дарандагӣ; бераҳмӣ, зулму бедодгарии беандоза; **бо камоли ваҳшоният** ниҳоят бераҳмона. 2. *маҷ.* ҷаҳолат, бехабарӣ аз маданияти инсонӣ.

**ВАҲШОНӢ** وحشانی *ниг.* **ваҳшиёна**.

**ВАҶ** *бот.* وج шамшергиёҳ.

**ВАҶАБ** وجب 1. панҷаи даст дар ҳолати тамом кушода будани ангуштҳо. 2. масофае, ки ба панҷаи даст дар ҳолати калон кушода шудани ангуштон баробар аст; **об, ки аз сар гузашт, чӣ як ваҷаб, чӣ сад ваҷаб** (*зарб.*) **як ваҷаб замин** андак замин; **ваҷаб ба ваҷаб // ваҷаб-ваҷаб** ҳеҷ ҷоро намонда, аз як сар, тамоман; **як ваҷаб буд, ки** … бисёр хурд буд, ки…, аз хурдиаш…

**ВАҶАЛ** *а.* وجل *кит.* тарсу бим, ҳарос, хавф.

**ВАҶАНОТ** *а.* وجنات 1. *ҷ.* **ваҷна//ваҷна(т)**. 2. *маҷ.* намуди берунӣ, зоҳирӣ.

**ВАҶАУЛБАТН** *а.* وجع‌البطن *кит., тиб.* шикамдард, дарди шикам.

**ВАҶҶАРОС** وجرّاس *калимаи тақлиди овоз,* ки ҳолати ларзидани бадани инсонро аз таъсири сухани ниҳоят нохуш ё дидани ягон чизи даҳшатангез ифода мекунад.

**ВАҶАЪ** *а.* وجع *кит.* дард, ранҷ; беморӣ.

**ВАҶД** *а.* وجد бехудӣ аз хурсандӣ, ғояти шавқу шодӣ, завқ; **бо ваҷди тамом** бо шавқу завқи бениҳоят, бо эҳсосоти баланд; **ба ваҷд омадан** худро гум кардан аз ғояти шавқу завқ, ба ҳаяҷон омадан, рӯҳбаланд шудан.

**ВАҶДАФЗО** وجدافزا афзункунандаи шодӣ, шодиафзо.

**ВАҶДОМЕЗ** وجدآمیز *кит.* хурсандона, шоддиёна.

**ВАҶЕҲ** *а.* وجیه *кит.* 1. мӯътабар, мӯҳтарам, баобрӯ. 2. хушрӯ, хушсурат, хушнамуд.

**ВАҶЕЪ** *а.* وجیع *кит.* дарднок, пурдарду алам.

**ВАҶИЗ** *а.* وجیز мухтасар, мӯҷаз, кӯтоҳ.

**ВАҶНА(Т)** *а.* وجنت *кит.* рухсора, рух, бари рӯй.

**ВАҶОЗАТ** *а.* وجازت ихтисор, мухтасарӣ *(дар нутқ)*.

**ВАҶОҲАТ** *а.* وجاهت қиёфа, чеҳра, намуди зоҳирӣ; авзоъ: **аз ваҷоҳати ӯ маълум буд, ки .., аломати шодӣ аз ваҷоҳаташ ҳувайдо буд**.

**ВАҶҲ** وجه 1. сабаб, далел, асос; **аз ин ваҷҳ** а) аз ин сабаб, аз ин рӯ, аз ин ҷиҳат; бинобар ин; б) аз ин хусус, дар ин бора; **бе ҳеҷ ваҷҳ** бесабаб, беҳуда, бе ягон асос; **ваҷҳ гуфтан** а) сабаб нишон додан; далел овардан; баҳона кардан; б) *маҷ.* ҳисобӣ кардан, (қарзро пардохта) ҳисобро баробар кардан. 2. тавр, тарз, тариқа, тартиб; **ба ваҷҳе ки**… чи тавре ки…, тавре ки…; **бар ваҷҳи зайл** ба тариқи зайл, ба тартиби зерин; чунин. 3. *кит.* пул, маблағ; **ваҷҳи маош** маблағ барои таъмини зиндагонии рӯзмарра, воситаи рӯзгузаронӣ. 4. *кит.* сӯй, ҷониб тараф. 5. рӯй, симо, чеҳра; **ваҷҳи тамсия** *збш.* пайдоиш ва баромади калима, сабаби чунин номида шудани чизе; решашиносӣ; **ваҷҳи шаръӣ** *кҳн.* далели қонунӣ аз рӯи шариат; **аз ваҷҳи** а) аз хусуси …, аз бобати…, дар бораи…, аз ҷиҳати…; б) барои…, ба хотири…; в) ба ивази…, ба бадали…; **аз ҳар ваҷҳ** аз ҳар ҷиҳат, ҳарҷониба, ҳаматарафа; **ба ҳеҷ ваҷҳ** ҳаргиз, асло.

**ВАҶҲАН** *а.* وجهاً *кит.* бо ягон ваҷҳ, ба сабаби…, ба сабабе.

**ВАШ** I وش маҷмӯи донаҳои пахта ва ғозҳои он ки аз ғӯза берун мекашанд.

**ВАШ** II وش сара, хуб; **хуш ваш кардан** сара кардан.

**ВАШ** III وش *ҷузъи пасини калимаҳои мураккаб ба маънии* шабеҳ, монанд: **моҳваш**, **париваш**.

**ВАШАҚ** وشق *зоол.* 1. ҳайвони ваҳшии рӯбоҳмонанди аз паланг хурдтар, ки аз пӯсти он пӯстину дасткаш медӯзанд. 2. пӯсти вашақ, пӯстин аз вашақ.

**ВАШАНГ** وشنگ 1. милаи оҳанӣ, ки бо он пунбаро аз пунбадона ҷудо мекунанд. 2. *лаҳҷ.* тӯдаи харбузаю тарбуз *ва м. инҳо*; **вашанг-вашанг** тӯб-тӯб, хеле зиёд.

**ВАШИБОФ** وشی‌باف бофандаи вашӣ (*навъи порчаи қимат, ки дар Ваш* (*Вашгирд*) *таҳия мешудааст*).

**ВАШИВОР** وشی‌وار 1. монанди вашӣ. 2. сурхранг, гулгун.

**ВАШИК** وشیک *кит.* пайки тезрафтор, қосиди тезрав.

**ВАШИНА** وشینه *кҳн.* ҷавшан, зиреҳ.

**ВАШ(Ш)ИРАЗ** وشی‌رز ранги разӣ (*ангурӣ*), ки ба ҷомаҳо ранги сурх медодааст.

**ВАШИФОМ** وشی‌فام сурхранг.

**ВАШӢ** وشی 1. *таър. мансуб ба* **Ваш**; шаҳри қадимие дар Осиёи Миёна дар минтақаи Файзободи Тоҷикистон. 2. як навъ матои абрешимии гулдор: **атласи вашӣ**. 3. *кит.* сурх, сурхранг.

**ВАШКАРДА** وشکرده пешкор, коргузор.

**ВАШКАРИДАН** وشکریدن хуб кардан, корҳоро ба хубӣ анҷом додан.

**ВАШМ** I وشم *кит.* дуд; бухор.

**ВАШМ** II *а.* وشم *кит.* нақше, ки дар бадан бо сӯзанзанӣ ва нилпошӣ кашида мешавад, нақши холкӯбӣ.

**ВАШМКАРДА** وشم‌کرده нақши холкӯбӣ карда, холкӯбишуда.

**ВАШО** وشا *бот.* гиёҳи буттагӣ ва чандсола, ки аз соқаҳои он моддаи сақичмонанде ба даст меояд, ки дар ҳаво зуд сахт мешавад, бӯи хос ва масрафи доругӣ дорад.

**ВАШОНӢ** وشانی *кит.* як намуди сиккаи тило, ки пастмаҳак будааст (*дар Хуросони қадим*).

**ВАШТ** وشت *кит.* хуб, хуш, некӯ.

**ВАШТАН** وشتن рақсидан, бозӣ кардан, хушӣ кардан.

**ВАЪДА** *а.* وعده қавлу қарор оид ба иҷрои коре (*махсусан дар кори нек*): **ваъдаи дидор, ваъдаи қатъӣ, мувофиқи ваъда; (**ба**) рӯзи ваъда** (дар) рӯзи таъйиншуда; **ваъдаи ҳавоӣ // ваъдаи подарҳаво** қавли иҷроношуданӣ; **ваъда додан // ваъда кардан (намудан)** қавл додан барои иҷрои коре; умедвор кардан ба чизе; таъйин кардани мӯҳлат ва ҳаҷми кори иҷро мекардагии худ; **ба ваъда гирифтан** *чизеро* чизеро аз касе барои мӯҳлати муайяне гирифтан, чизеро аз касе гирифта пардохти маблағашро дар мӯҳлати маълуме ӯҳдадор шудан; **ваъда гирифтан аз** *касе* қавлу қарор гирифтан аз касе барои коре.

**ВАЪДАБОЗ** وعده‌باز он ки ваъда медиҳаду иҷро намекунад, ваъдахилоф.

**ВАЪДАБОЗӢ** وعده‌بازی ваъда додану иҷро накардан, мувофиқи қавли худ амал накардан, ваъдахилофӣ.

**ВАЪДАГӢ** وعدگی ваъда шуда; таъйин шуда: **чизи ваъдагиро талаб кардан**, **вақти ваъдагӣ омадан**.

**ВАЪДАГОҲ** وعده‌گاه ҷои иҷрои ваъда; ҷои боздид, маҳалли мулоқот.

**ВАЪДАДОР** وعده‌دار 1. муддатдор, дорои таърихи иҷро дар оянда. 2. *гуфт.* он ки ба касе барои иҷрои коре қавл додааст.

**ВАЪДАКАЖ** وعده‌کژ ваъдахилоф, бадқавл.

**ВАЪДАНОМА** وعده‌نامه ваъдае, ки ба тариқи хаттӣ навишта мешавад.

**ВАЪДАХИЛОФ** وعده‌خلاف он ки ба ваъдаи худ амал намекунад, қавл дода онро ба ҷо намеорад, ваъдашикан.

**ВАЪДАХИЛОФӢ** وعده‌خلافی хилофи ваъда амал кардан, қавлу қарори худро иҷро накардан; ваъдашиканӣ: **ваъдахилофӣ кардан**.

**ВАЪДАШИКАН** وعده‌شکن *ниг.* **ваъдахилоф**.

**ВАЪДАШИКАНӢ** وعده‌شکنی *ниг.* **ваъдахилофӣ**

**ВАЪЗ** *а.* وعظ 1. *д.* гуфтори воиз ё касе аз аҳли дин доир ба корҳои савобу вабол ё ягон мавзӯи динӣ. 2. насиҳат, панд: **ваъз гуфтан**; а) *д.* сухан рондан дар мавзӯи динӣ ё савобу убол (*одатан ба тариқи панду насиҳат*); б) *киноя аз* нутқ кардан, сухан рондан.

**ВАЪЗГӮӢ** وعظ‌گوئی *исми амал аз* **ваъз гуфтан**; суханони пандомез гуфтан, насиҳатгӯӣ.

**ВАЪЗГӮЙ** وعظ گوی 1. *ниг.* **воиз**. 2. *мач.* нотиқ.

**ВАЪЗОМЕЗ** وعظ آمیز пандомез, ҳамроҳ ба ваъда.

**ВАЪР** *а.* وعر *кит.* пасту баланд, ноҳамвор, мушкилгузар (*оид ба* роҳ).

**ВЕГЕТАТИВӢ** ويگيتتيوی *биол.* ғизогиранда ва таъминкунандаи сабзишу афзоиши организмҳои ҳайвонот ва наботот; узвҳои ғизогиранда ва таъминкунандаи сабзишу афзоиши растаниҳо (*реша, тана, барг*); **нашъунамои вегетативӣ** нашъунамои ғайри ҷинсии растаниҳо (*мас., ба роҳи шинондаи қаламча, дар об реша сабзонда ба ҷои дигар кӯчат кардани шохчаи гулҳо*).

**ВЕГЕТАТСИОНӢ** ويگيتتسيانی *мансуб ба* **вегетатсия; давраи вегетатсионӣ** давраи сабзишу расиши растанӣ.

**ВЕГЕТАТСИЯ** *лот.* ويگيتتسيه *биол.* сабзиш ва расиши растанӣ, фаъолияти ҳаётии растаниҳо.

**ВЕЖА** ويژه *ниг.* **вижа**.

**ВЕКСЕЛ** *олм.* ويكسيل *мол.* санади қарз; ҳуҷҷати расмӣ, ки дар он маблағи қарз ва мӯҳлати пардохти он нишон дода шудааст.

**ВЕКТОР** *лот.* ويكتار *риёз.* порчаи хати рост, ки самти муайян дорад, хати самтдор.

**ВЕКТОРӢ** ويكتاری *мансуб ба* **вектор**: **бузургии векторӣ** қимате, ки на танҳо ба миқдор, балки ба самт ҳам ифода меёбад.

**ВЕЛ** ويل *кит.* раҳо, озод, ба сари худ; **вел кардан** раҳо кардан, вогузоштан; тарк кардан, як сӯ мондан.

**ВЕЛГАРД** ويلگرد *кит.* оворагард, беҳудагард.

**ВЕЛГАРДӢ** ويلگردی *кит.* оворагардӣ, ҳарзагардӣ.

**ВЕЛОСИПЕД** *фр.* ويلاسپيد воситаи нақлиёти ду ё сечархае, ки бо фишори по ба фишангҳои он ҳаракат мекунад, *ниг.* **дучарха**.

**ВЕЛОСИПЕДРОН** ويلاسپيدران *ниг.* **дучархарон;** варзишгар дар велосипедронӣ

**ВЕЛОСИПЕДРОНӢ** ويلاسپيدرانی *ниг.* **дучархаронӣ**; навъи варзиш, ки иштирокдорони он дар рондани велосипед байни ҳам мусобиқа мекунанд.

**ВЕЛОСИПЕДСАВОР** ويلاسپيدسوار *ниг.* **дучархасавор**; савори велосипед; велосипедрон

**ВЕНЕРИКӢ** وينيركی *тиб.* беморании олати таносул, беморании ҷимоӣ.

**ВЕНЕРОЛОГ** *лот.* وينيرالاگ *тиб.* мутахассиси бемориҳои таносулӣ.

**ВЕНЕРОЛОГИЯ** *лот.* وينيرالاگيه *тиб.* соҳаи илм, ки касалиҳои олати таносулро (*сӯзок, сифлис ва г.*) меомӯзад ва роҳҳои муолиҷаи онро муайян мекунад.

**ВЕНЕРОЛОГӢ** وينيرالاگی *мансуб ба* **венерология**.

**ВЕНТИЛ** *олм.* وينتيل *тех.* даҳонпӯши печдори ғулбаҳо ва дигар асбобҳои найчашакл барои қатъ ё танзим кардани ҷараёни об, буғ, ҳаво *ва г.*

**ВЕНТИЛЯТОР** *лот.* وينتيليتار асбоби барқии ба вуҷуд овардани ҷараёни тези бод (*бо мақсади тоза кардани ҳавои хона, хунук кардани ҷое ва г.*), ҳавотозакунак; ғуборкаш; бодбезани барқӣ.

**ВЕНТИЛЯТСИЯ** *лот.* وينتيليتسيه 1. тоза кардани ҳавои хона, шамолдиҳии хона ба воситаи вентилятор, таҳвия, тасфияи ҳаво. 2. дастгоҳи тозакунандаи ҳаво ё шамолдиҳӣ дар хонаҳо, дастгоҳи таҳвия.

**ВЕРГУЛ** *фр.* ويرگول *грам.* аломати фосила *(дар китобат)*, ки калимаю иборахо ва ё ҷумлаҳоро аз якдигар ҷудо мекунад(,).

**ВЕРТОЛЁТ** *р.* ويرتاليات *ниг.* **чархбол**.

**ВЕТЕРИНАРИЯ** *лот.* ويتيرنريه илм дар бораи нигоҳубини ҳайвонот, ташхис ва муолиҷаи касалии онҳо; байторӣ.

**ВЕТНАМӢ** ويطنمی 1. *мансуб ба* **Ветнам; забони ветнамӣ**. 2. зода ва сокини Ветнам.

**ВЕТО** *лот.* ويتا ҳуқуқи боздоштан, манъ ё бекор кардани қарори ягон идораи қонунбарор.

**ВЗВОД** *р.* وزواد *ҳ.* 1. қисми на чандон калони аскарӣ иборат аз се отделения (гурӯҳ), ки ҷузъи рота, эскадрон ё батарея ҳисоб мешавад. 2. чархаки дандонадори кулангдон ва ё даруни қулфи куланги милтиқ.

**ВИБРАТОР** *лот.* ويبرتار *тех.* олати ба вуҷудорандаи ларзиш (*барои беҳтар шибба ё зич карда рехтани бетон ва г.*), навасонгар.

**ВИБРАТСИЯ** *лот.* ويبرتسيه ларзиш, навасон.

**ВИБРИОН** *фр.* ويبريآن бактерияи вергулшакл, ки бештари бемориҳо ба воситаи онҳо ба одам мегузаранд: **вибриони вабо**.

**ВИГОН** *англ.* ويگان 1. *зоол.* ҳайвони ширхӯри Амрикои Ҷанубӣ аз ҷинси лама, ки дорои пашми маҳин мебошад. 2. *боф.* ресмони аз пашми вигон ва ё пахтаю пашм тофташуда; газвори аз ин ресмон бофташуда.

**ВИҒНА** ويغنه *ниг.* **юған**.

**ВИДЕО-** *лот.* ويديا *ҷузъи пешини калимаҳои мураккаб ба маънои* дидан: **видеомагнитофон, видеофилм, видеотелефон** *ва г.*

**ВИДЕОМАГНИТОФОН** *лот.* ويديامگنتافان дастгоҳи намоиши сабти тасвир ва садо.

**ВИДЕОНАВОР** ويديانوار навор барои дастгоҳҳои видеоӣ.

**ВИДЕОСИДӢ** ويدياسيدى *ниг.* **висидӣ**.

**ВИДЕОТОЛОР** ويدياتالار толор ё умуман ҷои баргузории намоиши видеоӣ.

**ВИДЕОФИЛМ** ويديافلم филм, консерт ва маъракаҳои сабти навори махсус, ки ба воситаи видеомагнитофон дар телевизор намоиш дода мешавад.

**ВИДОД** *а.* وداد *ниг.* **вадод**.

**ВИДОӢ** وداعى *мансуб ба* **видоъ**; хайрбодӣ.

**ВИДОЪ** *а.* وداع 1. хайрухуш, хушбошӣ, падруд: **видои вопасин, видои охирин, вақти видоъ; видоъ кардан (намудан)**. 2. *нидо* алвидоъ!, хайр! хуш бош!, **видоъ кардан бо** *чизе киноя аз* чизеро тарк гуфтан; аз чизе тамоман ҷудо шудан; **зиндагиро видоъ кардан** *киноя аз* мурдан, вафот кардан.

**ВИДОЪНОМА** وداعنامه номаи хайрбод.

**ВИЖА** ويژه 1. соф, холис. 2. хоса, баргузида; хос, махсус; **ба вижа** хусусан, махсусан.

**ВИЖАГӢ** ويژگى хосият, хислат; хусусият, чигунагӣ.

**ВИЖЖАС//ВИЖЖОС** وژّس//وژّاس *калимаи тақлиди овоз.* 1. *ниг.* **виззас//виззос**. 2. овози ибтидои ба ҷӯш омадани об, шир *ва г. (дар канори дег);* садои баромадани газ аз обҳои маъданӣ.

**ВИЗА** *лот.* ويزه *ниг.* **раводид**.

**ВИЗ-ВИЗ** ويزويز *калимаи тақлиди овози* занбӯр вақти парвоз.

**ВИЗВИЗАК** ويزويزک *зоол.* як навъи гамбӯс.

**ВИЗЗАС//ВИЗЗОС** ويزّس//وزّاس *калимаи тақлиди овоз.* 1. садои парвози занбӯр, магас *ва г.*; садои ҳаворо бурида гузаштани тир, тозиёна *ва г.;* садои ҳуштаккашон вазидани шамоли сахту сард. 2. калимае, ки ҳолати аз дарди сӯзишноке ларзида рафтани баданро ифода мекунад: **виззос задан** (*ба ҳар ду маънӣ меояд*).

**ВИЗР** *а.* وزر 1. *кит.* бори вазнин, бори гарон; вазнинӣ, гаронӣ. 2. *маҷ.* гуноҳ, ҷурм, айб.

**ВИҚОР** *а.* وقار тамкин, бурдборӣ, вазнинӣ; савлат, ҳайбат; **бо (камоли) виқору тамкин** ниҳоят бурдборона, хеле ботамкинона.

**ВИҚОЪ** *а.* وقاع амали ҷинсӣ, ҷимоъ.

**ВИҚОЯ** *а.* وقايه *кит.* ҳифозат, ҳимоят, нигаҳбонӣ, муҳофизати касе (*аз бадӣ ва офат*); **«Мухтасари виқоя»** *таър.* номи китоби дарсӣ доир ба фиқҳ дар мадрасаҳои кӯҳна.

**ВИЛЛА** *лот.* ولّه *ниг.* **кӯшк**.

**ВИЛОДАТ** *а.* ولادت *ниг.* **валодат**.

**ВИЛОЯТ** I *а.* ولايت 1. минтақаи муайяне, ки аз якчанд шаҳру ноҳия иборат буда, яке аз воҳидҳои маъмурии марказӣ ҳисоб меёбад: **вилояти Суғд, вилояти Хатлон; вилояти мухтори Кӯҳистони Бадахшон; маркази вилоят** шаҳре, ки дар он идораҳои роҳбарикунанда ва муассисаҳои дигари вилоятӣ ҷойгир шудаанд. 2. *кҳн.* диёр, кишвар, мамлакат, сарзамин, хитта. 3. *кит.* волӣ будан, волигӣ, ҳокимӣ; мақоми ҷонишинӣ.

**ВИЛОЯТ** II *а.* ولايت амр, фармон.

**ВИЛОЯТГИР** ولایت‌گیر *кҳн.* кишваркушо.

**ВИЛОЯТГИРӢ** ولایت‌گیری *кҳн.* кишваркушоӣ.

**ВИЛОЯТДОРӢ** ولایت‌داری 1. идора кардани вилоят, раҳбарӣ кардан ба корҳои вилоят. 2. ҳукуматдорӣ, ҳукмронӣ.

**ВИЛОЯТӢ** ولایتی 1. *мансуб ба* **вилоят; китобхонаи вилоятӣ, театри вилоятӣ**. 2. сокини вилоят, вилоятнишин.

**ВИЛОЯТКУШО** ولایت‌کشا *кит.* кишваркушо, фатҳкунандаи вилоят.

**ВИЛОЯТСИТОН** ولایت‌ستان *кит.* тасхиркунандаи кишвару вилоят

**ВИЛТ** *англ.* ولت як навъи бемории растаниҳо, махсусан ниҳоли пахта.

**В-ИН** وین *шакли кӯтоҳшудаи* **ва ин**.

**ВИНГОС** ونگاس *калимаи тақлиди* овози пасти парвози занбӯр, магас *ва г.:* **вингос задан**.

**ВИОЛОНЧЕЛ** *ит.* وآلانچیل *мус.* як навъ ғиҷҷаки калони чорторӣ.

**ВИОЛОНЧЕЛНАВОЗ** وآلانچیل‌نواز он ки виолончел менавозад, навозандаи виолончел.

**ВИР** ویر ёд, ҳофиза; зеҳн, ҳуш.

**ВИРД** *а.* ورد 1. пай дар пай такрор кардани сухане ё коре; **вирд кардан** такрор кардан. 2. *д.* зикр, дуо, дуохонии пай дар пай *(гайри намоз);* **вирди забон** дар сари забонҳо, дар даҳони ҳама; **вирди забон шудан (гаштан)** дар сари забони ҳама будан, мавриди гуфтугӯи умум гаштани номи касе ё чизе; машҳур шудан.

**ВИРО** ورا ёдгирандаи ҳушёр, омӯзандаи хушзеҳн.

**ВИРУС** *лот.* ویروس микробҳои хурдтарини тавлидкунандаи бемориҳои гузаранда: **вируси зуком**.

**ВИРУСДОР** ویروس‌دار он чизе, ки вирусро қабул кардааст.

**ВИРУСӢ** ویروسی *мансуб ба* **вирус**.

**ВИРУСНОК** ویروس‌ناک *ниг.* **вирусдор**.

**ВИРУСШИНОС** ویروس‌شناس он ки вирусҳо ва бемориҳои аз онҳо ба вуҷудомадаро таҳқиқ мекунад.

**ВИРУСШИНОСӢ** وروس‌شناسی як қисми илми микробиология, ки бо таҳқиқи вирусҳо ва бемориҳои аз онҳо сарзананда машғул аст, вирусология.

**ВИСИДӢ (ВӢ.СӢ.ДӢ)** وسد [VCD: Video Compact Disk] 1. навъи диски фишурда, ки тасвир ва садо бар рӯи вай қобили сабт ва намоиш аст, видеосидӣ. 2. дастгоҳи пахши чунин намуди дискҳо.

**ВИСКИ** *англ.* وسکی арақе, ки дар Инглистон ва Иёлоти Муттаҳидаи Амрико аз ширеи ҷав ё ҷуворимакка тайёр мекунанд.

**ВИСОДА** *а.* وساده *кҳн.* болишт, болин.

**ВИСОЛ** *а.* وصال ба ҳам расидан, мулоқоти ошиқу маъшуқ, дидор: пайванд; *муқоб.* **фироқ: орзӯи висол, умеди висол; ба висол расидан** ба ҳам пайвастан, ба ҳам расидан, ба дидори якдигар ноил шудани ошиқу маъшуқ.

**ВИСОҚ** *а.* وثاق *кит.* 1. банд, қайд, ресмон. 2. хона, манзил.

**ВИТАМИН** *лот.* ویتمین 1. моддаи органикӣ, ки барои фаъолияти мӯътадили организм зарур аст ва бештар дар таркиби меваю сабзавот ва гӯшту равғани ҳайвонот вуҷуд дорад. 2. доруҳои витаминдор, ки дар мавриди нокифоя истеъмол кардани навъи витамине дар инсон сустӣ, нохушӣ ё беморие рӯй диҳад, истифодаи онро тавсия мекунанд.

**ВИТАМИНДОР** ویتمین‌دار дорои витамин: **растаниҳои витаминдор**.

**ВИТАМИНӢ** ویتمینی *ниг.* **витаминдор**.

**ВИФҚ** *а.* وفق *кит.* мувофиқат, созгорӣ, ҳамоҳангии миёни ду чиз; **бар вифқи** ... мувофиқи …, мутобиқи…, тибқи …, аз рӯи…

**ВИФОҚ** *а.* وفاق *кит.* мувофиқат, созгорӣ, созиш.

**ВИФОҚАТ** *а.* وفاقت мувофиқат, созиш, созгорӣ.

**ВИҶДОН** *а.* وجدان 1. он чи кас дар натиҷаи муҳокимаҳои ақлӣ дармеёбад; ҳисси масъулияти ахлоқӣ барои рафтор ва кирдори

худ; қувваи ботинӣе, ки касро аз хубию бадии кирдори ӯ огоҳ мекунад; шуур. 2. *маҷ.* ҳисси садоқат, вафодорӣ ва самимият ба коре; **виҷдони ватандӯстӣ** ҳисси садоқат ба Ватан, ҳисси ватандӯстӣ; **аз рӯи виҷдон** боинсофона, бо камоли садоқат *(иҷро кардани коре);* **виҷдон доштан** а) дар рафтор ва кирдори худ масъулият ҳис кардан; б) инсоф доштан; ◊ **виҷдони пок** холӣ аз ғаразу кина, (бо) самимияти комил; **қасам ба виҷдонам // ба ҳурмати виҷдон** таъбири қасам, ки дар мавриди изҳори садоқат ва дурустии гуфтору рафтори худ гуфта мешавад.

**ВИҶДОНАН** *а.* وجداناً аз рӯи виҷдон, аз рӯи сидқ, аз рӯи инсоф, покдилона; **виҷдонан азоб кашидан** рӯҳан азоб кашидан, маънан азоб кашидан.

**ВИҶДОНӢ** وجدانی *мансуб ба* **виҷдон**: **қарзи виҷдонӣ; азоби виҷдонӣ кашидан** *ниг.* **виҷдонан (азоб кашидан)**.

**ВИҶДОННОК** وجدان‌ناک бовиҷдон, боинсоф; бошараф.

**ВИҶДОНФУРӮШ** وجدان‌فروش бевиҷдон, он ки виҷдону имон надорад.

**ВИҶДОНФУРӮШӢ** وجدان‌فروشی бевиҷдонӣ, беимонӣ.

**ВИҶИРРОС** وجرّاس *ниг.* **биҷиррос**.

**ВИҶОР** *а.* وجار *кит.* лонаи ҳайвоноти ваҳшӣ.

**ВИШОҲ** *а.* وشاه *кит.* 1. камарбанди мурассаъ, камарбанди бо ҷавоҳирот зинат додашуда. 2. гарданбанд, шоли гардан.

**ВО** I وا боз, кушода, яла: **во кардан** кушодан, яла кардан (*мас., дару тирезаро*); **во шудан (гаштан, гардидан)** а) кушода (боз, яла) шудан; б) *кинояи аз* таъсис ёфтан, бунёд гардидан; **даҳон во будан** ҳайрон будан, дар тааҷҷуб будан; **лаб во кардан** гап задан, сухан кардан; **чашм во кардан** нигоҳ кардан, нигаристан; ◊ **чашми** *касеро* **во кардан** касеро аз ҳақиқати чизе бохабар кардан; (ногаҳон) аз асли чизе воқиф кардан; **чашми** *касе* **во шудан** боилму маърифат шудан, босавод шудан; огоҳ шудан аз сирру асрори ҷаҳон; **чашми рӯз во шуд** субҳ дамид, рӯз шуд.

**ВО** II وا *шакли кӯтоҳшудаи* **вой; во аҷаб!, во аҷабо!** нидое, ки ҳангоми тааҷҷуби сахт мегӯянд; **во дареғо!** *нидо* эй дареғ!, вой афсӯс!; **во ҷигарам!** вой ҷигарбандам! (*нидои таассуф, ки дар мотами фарзанд ва хешу табори наздик мегӯянд*).

**ВО** III وا бо баъзе феълҳо пайваста, маънои «пас»-ро медиҳад: **вогирифтан** пас гирифтан, гашта гирифтан; **вомондан** ақиб мондан; гоҳо ба маънии «дубора» ва «боз» меояд: **вогуфтан** боз гуфтан.

**ВОАФТОДАН** واافتادن рӯболо афтодан, пуштнокӣ афтодан.

**ВОБАНД** وابند маҳал ва ҷои пайвасти ду девор.

**ВОБАСТА** وابسته 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **вобастан,** *ки ҳоло аз истеъмол баромадааст*; марбут, алоқаманд, мансуб; **вобаста ба ин** алоқамандона ба ин, дар робита бо ин. 2. гирифтор, баста, побанд, муқайяд; **вобаста кардан** а) алоқаманд кардан, марбут кардан; пайвастан; б) мутасаддӣ кардан, вазифадор кардан (*барои ёрӣ расонидан ба касе ё ҷое*); ◊ **узви вобаста** яке аз ду унвоне, ки ба олимони тибқи оиннномаи Академияи илмҳо интихобгардида дода мешавад; **вобастаи хаёле будан** бо хаёле банд будан, дар банди хаёле будан.

**ВОБАСТАГӢ** وابستگی тобеъ будан, истиқлол надоштан; **дар вобастагии**... дар алоқамандии…, алоқамандона ба…; **алоқаи вобастагӣ** *грам.* навъи алоқаи тобеияти байни калимаҳо *(мас., пуркунанда ва ҳол ба хабари феълӣ аз рӯи алоқаи вобастагӣ тобеият доранд)*.

**ВОБАСТАН** وابستن *кит.* вобаста кардан, марбут кардан, алоқаманд кардан, пайвастан.

**ВОБИЛ** *а.* وابل *кит.* сахт, бошиддат *(сифати борон)*.

**ВОБУРИДАН** وابریدن 1. буридан. 2. *маҷ.* боздоштан, ҷудо кардан.

**ВОБӮСИДАН** وابوسیدن 1. бӯсидан; бӯса кардан. 2. *маҷ.* рӯзгардон шудан, бекор шудан; бӯсидаву канор гузоштан.

**ВОВ** واو номи ҳарфи сиюми алифбои арабиасоси тоҷикӣ (و), ки гоҳе мисли «в»-и ҳозира ва дар баъзе ҳолатҳо монанди «у» ё «ӯ» талаффуз карда мешавад; дар ҳисоби абҷад адади 6-ро ифода мекунад.

**ВОВАЙЛО** واویلا 1. *нидои таассуф* э (й) вой, дод, во дареғо, во ҳасрато. 2. нолаю афғон, гиряву зорӣ, навҳа; **худкардаро даво нест**, **вовайлои пинҳонӣ** (*зарб.*); **вовайло бархостан** шӯру валвала бархостан, доду фарёд баланд шудан; **вовайло кардан** навҳа кардан, оҳу фиғон бардоштан. 3. *маҷ.* надомат, афсӯсхӯрӣ.

**ВОГАРДИДАН** واگردیدن *кит.* баргаштан, пасгаштан, бозгаштан.

**ВОГАРОИДАН** واگرائدن тафриқ шудан, пароканда шудан.

**ВОГАРОӢ** واگرائی 1. тафриқ, парокандагӣ; *муқоб.* **ҳамгироӣ**. 2. хосият ва ҳолати вогаро.

**ВОГАШТ** واگشتن *кит.* бозгашт, гашта омадан.

**ВОГИР** واگیر *тиб.* сирояткунанда, сорӣ, гузаранда.

**ВОГИРДОР** واگیردار уфунатдор, сироятдор.

**ВОГИРИФТАН** واگیرفتن пас гирифтан, гашта гирифтан; гирифтан.

**ВОГИРӢ** واگیری *тиб.* сироятӣ, сироятдор.

**ВОГУЗАР** واگذر даргузар, гузаранда.

**вогузор** واگذار *асоси замони ҳозира аз* **вогузоштан**.

**ВОГУЗОР** واگذار **:вогузор кардан (намудан)** супурдан, ҳавола кардан, кореро ба ихтиёри касе мондан.

**ВОГУЗОШТАН** واگذاشتن 1. ба ихтиёри касе мондан (кореро ё чизеро), супурдан, ҳавола кардан. 2. канор гузоштан, дур андохтан, партофта мондан; **ба ҳоли худ вогузоштан** ба сари худ мондан, кордор нашудан ба касе.

**ВОГУРЕХТАН** واگریختن гурехтан, гурехта рафтан.

**ВОГУФТАН** واگفتن 1. бозгуфтан, ошкоро гуфтан, гуфта додан, баён кардан. 2. сухани худро гардонда гирифтан.

**ВОДЕВИЛ** *фр.* وادیویل *санъ.* намоишномаи мазҳакавие, ки ғайр аз муколама рақсу суруд ва мусиқӣ ҳам дорад.

**ВОДИДАН** وادیدن боз дидан, аз нав дида баромадан, таҷдиди назар кардан.

**ВОДИНИШИН** وادی‌نشین сокини водӣ, истиқоматкунанда дар водӣ.

**ВОДӢ** وادی 1. сарзамини фарохи байни силсилаи кӯҳсор ё ду канори ҳамвори наҳру дарёҳо: **водии Вахш, водии Ҳисор, водии зархез**. 2. *кит.* дашт, биёбон, саҳро; *ба тариқи истиора*: **водии зиндагӣ**, **водии ишқ**, **водии нокомӣ**.

**ВОДОДАН** وادادن бозпас додан, баргашта додан, баргардондан.

**водор** وادار *асоси замони ҳозира аз* **водоштан**.

**ВОДОР** وادار маҷбур, ӯҳдадор, вазифадор; **водор кардан (намудан)** маҷбур кардан.

**ВОДОШТАН** واداشتن 1. водор кардан, маҷбур кардан. 2. боздоштан, нигоҳ доштан.

**ВОЁФТАН** وایافتن бозёфтан, аз нав ёфтан, пайдо кардан (*чиз ё каси гумшударо*).

**ВОЖА** واژه калима, луғат.

**ВОЖАГОН** واژه‌گان феҳрасти маҷмӯаи вожаҳо, вожаҳои калимаҳои як мавзӯъ ё як китоб; лексика.

**ВОЖАГОННИГОР** واژه‌گان‌نگار фарҳангнавис, луғатнигор, фарҳангнигор, луғатнавис, лексикограф.

**ВОЖАГОННИГОРӢ** واژه‌گان‌نگاری фарҳангнависӣ, фарҳангнигорӣ, луғатнигорӣ, луғатнависӣ, лексикография.

**ВОЖАГОНШИНОС** واژه‌گان‌شناس мутахассис ва коршиноси вожагон, луғатнигор, лексиколог, лексикограф.

**ВОЖАГОНШИНОСӢ** واژه‌گان‌شناسی луғатнигорӣ, фарҳангнигорӣ лексикология, лексикография.

**ВОЖАНОМА** واژه‌نامه луғатнома, китоби вожаҳо ва истилоҳоти як риштаи муайян

бо муодили онҳо ба ягон забони дигар ба тартиби алифбоӣ.

**ВОЖАПАРДОЗ** واژه‌پرداز *итт.* нармафзоре барои кор кардан бо матн ва анҷом додани корҳои эҷодӣ, веросторӣ, қолаббандӣ ва чопи матн ва инчунин бо имкониятҳои ғалатёбии имлоӣ ва дастурӣ.

**ВОЖАПАРДОЗӢ** واژه‌پردازی *итт.* кор ва амали вожапардоз; кор кардан бо вожапардоз.

**ВОЖАСОЗӢ** واژه‌سازی калимасозӣ.

**ВОЖАТАРОШӢ** واژه‌تراشی вожасозии ғайриилмӣ, вожасозии сунъӣ.

**ВОЖАШИНОС** واژه‌شناس мутахассис дар вожашиносӣ, лексиколог.

**ВОЖАШИНОСӢ** واژه‌شناسی бахше дар забоншиносӣ, ки ба омӯхтани таркиби калима ва роҳҳои калимасозӣ машғул аст, лексикология.

**ВОЖГУН(А)** واژگون//واژگونه 1. сарнагун, сарозер, чаппа; **вожгун кардан (намудан)** сарнагун сохтан, чаппа кардан; аз байн бурдан; **вожгун шудан (гардидан)** *тарзи бевоситаи* **вожгун кардан**. 2. *маҷ.* носозгор, мухолиф, акси муроди инсон; шум, наҳс: **бахти вожгун, толеи вожгун**.

**ВОЖГУНБАХТ** واژگون‌بخت бахтбаргашта, бадбахт, бетолеъ.

**ВОЖГУНБАХТӢ** واژگون‌بختی бетолеӣ, бадбахтӣ, баргаштабахтӣ.

**ВОЖГУНӢ** واژگونی вазъ ва ҳолати вожгун, вожгун будан.

**ВОЖИДАН** واژیدن гуфтан, сухан кардан.

**ВОЖУН(А)** واژون//واژونه *ниг.* **вожгун**.

**ВОЗ** واز *ниг.* **во** I.

**ВОЗЕҲ** *а.* واضح равшан, кушоду равшан, пайдо, ҳувайдо, ошкоро; бурро, фаҳмо; **возеҳ аст, ки**… равшан аст, ки…, ҳувайдост, ки …, маълум аст, ки…

**ВОЗЕҲИЯТ** *а.* واضحیت кушоду равшанӣ, возеҳу равшан будан; фаҳмидашавандагӣ.

**ВОЗЕҲӢ** واضحی *ниг.* **возеҳият**.

**ВОЗЕЪ** I *а.* واضع *кит.* 1. вазъкунанда; муқарраркунанда. 2. асосгузор, муассис.

**ВОЗЕЪ** II *а.* وازع *кит.* боздоранда, монеъ, халалрасон.

**ВОЗИР** *а.* وازر *кит.* 1. борбардор, боркаш, ҳаммол. 2. *маҷ.* гунаҳгор, ҷинояткор.

**ВОЗИҶ** واذیج *кит.* хавозаи ток, воиш.

**ВОИЗ** *а.* واعظ *д.* ваъзгӯ, насиҳатгар, носеҳ (*доир ба* масъалаҳои динӣ).

**ВОИЗӢ** واعظی *д.* ваъзгӯй, насиҳатгӯй.

**ВОИСТОДАН** واایستادن *кит.* 1. бозистодан, истодан, тавaққуф кардан. 2. *маҷ.* истодагарӣ кардан

**ВОИШ** وائش чӯбҳои бар сари сутунҳо баста, ки токи ангур болои онҳо шоху навда паҳн мекунад, хавоза.

**ВОЙ** وای *нидое, ки барои изҳори таассуф, ғаму андӯҳ, мусибат ё шиддати дард ба кор мебаранд;* оҳ!, воҳ!; **эй вой!, вой дод!** *нидое, ки дар мавриди имдоду инсофталабӣ гуфта мешавад,* ал-амон!; **вой гуфтан** а) оҳу воҳ кардан, нолаю афғон бардоштан; б) *гуфт.* тан додан, иқрор кардан ба ғиромӣ, муттаҳамӣ ва оҷизии худ; **вой бар ман!** хок бар сари ман!, марг ба ман! *(дар мавриди ба ҳоли бад афтодан нисбат ба худ мегӯянд);* **вой бар ҳоли** *касе!* дареғ, афсӯс ба ҳоли бади касе!; **оҳу вой** *киноя аз* нолаю фиғон (*ҳамчун изҳори эътироз*).

**ВОЙЗАН** وای‌زن войгӯянда, навҳагар.

**ВОКАРДА** واکرده кушода, яла; **ҷабҳаи вокарда** пешонии кушода.

**ВОКАФИДАН** واکفیدن кафидан, пора шудан, шикаста шудан.

**ВОКАШИДАН** واکشیدن берун кашидан; ба зӯр ё ба фиреб чизеро аз касе пурсидан ё гирифтан; дароз кашидан, ба тарафи худ кашидан.

**ВОКЗАЛ** *англ.* واکزل (*маънои аслиаш сайргоҳ*) бинои калон барои мусофирон дар истгоҳи роҳи оҳан ё бандаргоҳ; *ниг.* **истгоҳ, саристгоҳ**.

**ВОКУНИШ** واکنش амале, ки дар ҷавоби коре мекунанд, аксуламал, акси амал.

**ВОКУНИШГАР** واکنشگر нишондиҳандаи аксуламал; хусусияти моддаҳои кимиявӣ, ки барои ангезонидани дигар моддаҳои химиявӣ ба хотири андозагирӣ, шиносоӣ, таҷриба ва монанди онҳо истифода мешавад.

**ВОКУШОДАН** واکشادن кушодан; кушода шудан.

**ВОКУШУДАН** واکشودن *ниг.* **вокушодан**.

**ВОҚЕА** *а.* واقعه ҳодиса, пешомад, рӯйдод: **воқеаҳои байналхалқӣ, воқеаи таърихӣ, аз воқеа хабар ёфтан, ба сари воқеа расида омадан; илоҷи воқеа қабл аз вуқӯъ бояд кард** (*зарб.*) **ҳеҷ воқеа не (нест)** а) ягон ҳодисаи фавқулода рӯй надодааст; б) ҳеҷ боке не; зарар надорад.

**ВОҚЕАГАР(Ӣ)** واقعه‌گر(ی) 1. таваҷҷӯҳкунанда ва пайрави воқеият ва парҳезкунанда аз довариҳои ғайривоқеӣ ва ғайримантиқӣ. 2. *фалс.* воқеъгаро, тарафдори назарияи воқеъгароӣ.

**ВОҚЕАДИДА** واقعه‌دیده ботаҷриба дар ҷанг, ҷангдида.

**ВОҚЕАН** *а.* واقعاً дар ҳақиқат, ҳақиқатан, ба ростӣ, яқинан; дар воқеъ.

**ВОҚЕАНАВИС** واقعه نویس 1. шоҳид ва нависандаи тафсилоти воқеае, таърихнавис. 2. *таър.* маъмури аморати Бухоро, ки дар байни аҳолӣ гашта, мушоҳидаҳои худро пинҳонӣ ба амир мерасонд, ҷосуси амир.

**ВОҚЕАНАВИСӢ** واقعه‌نویسی воқеанавис будан, таърихнависӣ.

**ВОҚЕАНИГОР** واقعه‌نگار корманди рӯзнома, радио ё телевизион, ки аз маҳалли воқеа хабару мақолаҳо менависад, хабарнавис, мухбир; **воқеанигори сиёсӣ** шарҳдиҳандаи вазъияти байналхалқӣ дар матбуот, шореҳи сиёсӣ, муфассири сиёсӣ.

**ВОҚЕАНИГОРӢ** واقعه‌نگاری амали воқеанигор; хабарнависӣ.

**ВОҚЕАТАЛАБ** واقعه‌طلب 1. низоъандозанда дар байни мардум. 2. дӯстдорандаи ҷанҷолу хархашаҳои байни одамон; ҳангоматалаб, моҷароҷӯй.

**ВОҚЕАҶӮ** واقعه‌جو моҷароҷӯ, ҳангоматалаб.

**ВОҚЕИЯТ** *а.* واقعیت олами обйективӣ бо ҳамаи гуногуниҳои ҳодисоти он, ҳаёти воқеӣ; ҳақиқати ҳаёт; **олами воқеият** олами айнӣ, олами обйективӣ.

**ВОҚЕӢ** واقعی ҳақиқӣ, айнӣ; аз ҳаёт гирифташуда: **ҳикояти воқеӣ, аз ҳаёти воқеӣ гирифташуда**.

**ВОҚЕОТ** *а.* واقعات *ҷ.* **воқеа**.

**ВОҚЕЪ** *а.* واقع 1. ҳодис, ба вуқӯъомада, рӯйдода. 2. ҷойгиршуда, қароргирифта; **воқеъ дар**... дар ... ҷойгирифта: **шаҳри воқеъ дар водӣ, ҳавличаи воқеъ дар таги тал; воқеъ будан** ҷойгир будан, ҷо гирифтан; **воқеъ шудан (гаштан)** а) рӯй додан, ба вуқӯъ омадан, ба амал омадан: **гоҳо ҷанги тан ба тан воқеъ мешуд; ин гуна ҷамъомад бисёр кам воқеъ мешуд**; б) иттифоқ афтодан, рост омадан: **баъзан чунин воқеъ мешавад, ки** ...; в) ҷойгир шудан; **амри воқеъ** он чи ба вуқӯъ омадааст; **дар воқеъ** воқеан, дар хақиқат, ҳақиқатан, дар амал.

**ВОҚЕЪБИН** واقع‌بین он ки ҳақиқати ҳолро ба эътибор мегирад.

**ВОҚЕЪБИНӢ** واقع‌بینی воқеъбин будан; ҳақиқати ҳолро ба назари эътибор гирифтан; парҳез аз хаёлпардозӣ.

**ВОҚЕЪБИНОНА** واقع‌بینانه бо назардошти ҳақиқати воқеӣ.

**ВОҚЕЪГАРО(Й)** واقعگرا(ی) 1. таваҷҷӯҳкунанда ва пайрави воқеият ва парҳезкунанда аз довариҳои ғайривоқеӣ ва ғайримантиқӣ. 2. *фалс.* воқеъгаро, тарафдори назарияи воқеъгарой.

**ВОҚЕЪГАРОЁНА** واقع‌گرایانه *ниг.* **воқеъбинона**.

**ВОҚЕЪГАРОӢ** واقع‌گرائی 1. амал ва кори воқеъгаро. 2. ҳунари достоннависӣ дар пояи ҳодисаҳои воқеӣ ва таваҷҷӯҳ ба сабабҳои онҳо; реализм. 3. *фалс.* назарияи моддигароӣ, ки мувофиқи он ҳар чиз, ки инсон дарк мекунад, дар берун аз зеҳни ӯ воқеият

дорад, реализм.

**ВОҚЕЪГӮ** واقعگو ҳақиқатнигор, он ки воқеиятро мегӯяд.

**ВОҚЕЪНАМО** واقعنما нишондиҳандаи воқеият, ҳақиқатнигор

**ВОҚЕЪНАМОӢ** واقعنمائی воқеънамо будан, ҳақиқатнигорӣ.

**ВОҚЕЪНИГОР** واقعنگار ҳақиқатнавис; воқеанавис; мухбир.

**ВОҚЕЪНИГОРӢ** واقعنگاری *ниг.* **воқеъгароӣ**.

**ВОҚИФ** *а.* واقف 1. огоҳ, бохабар, хабардор, ҳолдон, донандаи чизе: **воқиф будан** аз ҳоли *касе*, **воқиф шудан (гаштан) аз нияти** *касе*, **аз аҳволи ҷаҳон, аз сирру асрори** *касе*… 2. *кит.* вақфкунанда.

**ВОЛ** I وال *кит.* 1. навъе аз моҳиёни пулакчадор. 2. наҳанг, кит.

**ВОЛ** II *ҳ.* وال *кит.* навъе порчаи ҳарири нозук ва марғуб.

**ВОЛА** I *а.* واله **[***аслаш* **волеҳ**] гирифтори савдои ишқи касе, шефта, мафтун, шайдо; ҳайрон, сарсон (*аз ишқ*); **вола кардан** мафтуни худ кардан, ба қайди муҳаббати худ даровардан.

**ВОЛА** II واله суроб, шабаҳ.

**ВОЛАМИДАН** والمیدن *кит.* лам кардан, дароз кардан, кашидан.

**ВОЛҒУНА//ВОЛГУНА** والغونه//والگونه *кит.* гулғунча, ғоза, сурхӣ.

**ВОЛЕЙБОЛ** *англ.* والیبال *варз.* як навъ тӯббозии дастӣ, ки дар байни ду гурӯҳи бозигарон барои ба тарафи ҳариф аз болои тӯри махсус задани тӯби волейбол барпо мегардад.

**ВОЛЕЙБОЛБОЗ** والیبالباز *варз.* бозигари волейбол: **дастаи волейболбозон**.

**ВОЛЕЙБОЛБОЗӢ** والیبالبازی *варз.* 1. волейбол бозӣ кардан. 2. *мансуб ба* **волейбол; майдончаи волейболбозӣ** ҷои муҷаҳҳаз бо тӯри махсус барои бозии волейбол.

**ВОЛЕҲ** *а.* واله *ниг.* **вола**.

**ВОЛИГАРӢ** والی گری волӣ будан; дар мансаби волӣ будан.

**ВОЛИД** *а.* والد соҳиби фарзанд, падар, додо.

**ВОЛИДА** *а.* والده *муаннаси* **волид;** оча, модар.

**ВОЛИДАЙН** *а.* والدین падару модар, волидон.

**ВОЛӢ** *а.* والی *таър.* он ки ба идораи вилояте таъйин мешуд, ҳокими вилоят.

**ВОЛО** I *а.* والا 1. боло, баланд. 2. олӣ, олиқадр, олимартаба; ҳиммати баланд, ҳиммати олӣ 3. *маҷ.* қиматбаҳо, пурбаҳо, олӣ.

**ВОЛО** II *ҳ.* والا 1. вол, волотар. 2. дирафш, парчам, байрақ.

**ВОЛОБОФ** والاباف бофандаи вол, воло, бофандаи порчаи ҳарири нозуку марғуб.

**ВОЛОГАВҲАР//ВОЛОГУҲАР** والاگوهر//والاگهر *кит.* олинажод, олинасаб.

**ВОЛОД** والاد 1. сақф, боми хона. 2. қолиби тоқ ва гумбаз, ки аз тахта ва гил сохта, баъд аз он бо хишт ва гаҷ худи онро месозанд.

**ВОЛОИШ** والائش баландназарӣ, болоназарӣ.

**ВОЛОИЯТ** *а.* والایت воло будан, авлавият, бартарӣ, тақаддум; **волоияти қонун** авлавияти қонун.

**ВОЛОӢ** والائی бузургӣ, баландӣ.

**ВОЛОҚАДР** والاقدر *кит.* олиқадр, баландмақом.

**ВОЛОМАҚОМ** والامقام соҳиби манзалат, мартабаи баланд, баландмартаба.

**ВОЛОМАНИШ** والامنش дорои табъи баланд.

**ВОЛОМАРТАБА** *а.* والامرتبه *ниг.* **воломақом**.

**ВОЛОН** والان *биол.* розиёна, испанд, исфанд; як навъи растании хушбӯй ва зиддиуфунӣ, ки бӯи хӯш дорад.

**ВОЛОНАЖОД** والانژاد волотабор, аз насл ва зоти мӯътабар, покнажод.

**ВОЛОНАЗАР** والانظر назарбаланд, олиҳиммат.

**ВОЛОТАБОР** والاتبار *кит.* олинажод, олинасаб, олитабор.

**ВОЛОТАБОРӢ** والاتباری дорои насаби олӣ будан, олинажодӣ, олинасабӣ.

**ВОЛОХИРАД** والاخرد он ки ақлаш расост,

хирадманд.

**ВОЛОҲАЗРАТ** والاحضرت *таър.* 1. унвони шоҳзодаҳо ва ҷонишини салтанат. 2. баландмартаба, дорои мақоми баланд.

**ВОЛОҲИММАТ** والاهمت дорои ҳиммати баланд, ҳимматбаланд.

**ВОЛОҲИММАТӢ** والاهمتی дорои ҳиммати баланд будан, ҳимматбаландӣ.

**ВОЛОҶАНОБ** والاجناب воломақом.

**ВОЛОҶОҲ** والاجاه *ниг.* **воломақом**.

**ВОЛТ** *ит.* والت *физ.* воҳиди асосии андозгирии шиддати ҷараёни барқ *(аз номи физики италиявӣ Александр Волта* (*1745 - 1827*) *гирифта шудааст*).

**ВОЛТМЕТР** والتمتر *ниг.* **волтсанҷ**.

**ВОЛТСАНҶ** والتسنج *физ.* асбоби андозагири шиддати қувваи барқ .

**ВОЛФРАМ** *лот.* والفرم унсури химиявӣ, ки як хел филизи нуқраранги сахти душворгудоз аст.

**-вом** وام *пасванде, ки маънои* ранг, гунаро *ифода мекунад ва шаклҳои* -фом, -пом *ҳам дорад*: **сияҳвом**.

**ВОМ** وام қарз: **вом додан, вом гирифтан**.

**ВОМБАРГ** وامبرگ як шакли маблағ ҷамъ кардан ба буҷети давлатӣ бо роҳи қарзгирӣ аз аҳолӣ; коғазе (варақае), ки мисли пули коғазӣ арзиш дорад, облигатсия.

**ВОМВОЖА** وامواژه *нав.* вожаҳои иқтибосӣ аз забонҳои дигар, калимаҳои хориҷии ба дигар забон дохилшуда.

**ВОМГИР** وامگیر *кит.* қарзгиранда.

**ВОМГИРАНДА** وامگیرنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **вом гирифтан**; он ки қарз мегирад.

**ВОМГИРӢ** وامگیری *исми амал аз* **вом гирифтан**; қарзгирӣ.

**ВОМГУЗОР** وامگذار қарздор, бидеҳкор; иддаокунанда.

**ВОМДОР** وامدار қарздор.

**ВОМДОРӢ** وامداری вомдор будан, қарздорӣ.

**ВОМИҚ** وامق *кит.* 1. дӯстдоранда. 2. номи қаҳрамони достони «Вомиқу Азро».

**ВОМӢ** وامی *марбут ба* **вом**.

**ВОМОЛИДАН** وامالیدن дастмол кардан, ламс кардан, молидани батакрор, даст задан.

**ВОМОНДА** وامانده 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **вомондан**. 2. *маҷ.* пасмондаи (боқимондаи) хӯрок, сарқут.

**ВОМОНДАГӢ** واماندگی *шакли дигари сифати феълии замони гузашта аз* **вомондан**; дармондагӣ, оҷизӣ.

**ВОМОНДАН** واماندن 1. кушода мондан, яла шуда мондан (*мас., даҳони касе*). 2. ақиб (пас, қафо) мондан аз дигарон.

**В-ОН** وآن *шакли кӯтоҳшудаи* **ва он**.

**ВОН** وان зарфи бузурге аз ҷинси чинӣ ё сафолӣ ё филизӣ, ки дар ҳаммом барои шустушӯ ба кор меравад.

**ВОНАВИС** وانویس ёддошт, навишта; бознавис.

**ВОНАМУД** وانمود **:вонамуд кардан** а) нишон додан, зоҳир (намоён) кардан; б) чизеро аз будаш зиёдтар (ё сахттар) карда нишон додан.

**ВОНАМУДАН** وانمودن вонамуд кардан, нишон додан, намоён кардан, зоҳир кардан; **бемор вонамудан** дар ҳолати тандурустӣ худро бемор нишон додан, худро ба касалӣ задан.

**ВОНИГАРИСТАН** وانگریستن нигаристан, нигоҳ кардан, дидан, назар андохтан.

**ВОНИҲОДАН** وانهادن вогузор кардан, гузоштан, ба замони дигар мондан.

**ВОНИШАСТАН** وانشستن нишастан, бознишастан, дубора нишастан.

**ВОНИШОНДАН** وانشاندن хомӯш кардан; аз миён бурдан, фурӯ нишондан.

**ВОПАРДОХТАН** واپرداختن холӣ кардан, тахлия кардан, фароғат ёфтан.

**ВОПАРИДАН** واپریدن паридан, бозпаридан, дубора паридан.

**ВОПАС** واپس ақиб, қафо, пас; **вопас нишастан** ақибнишинӣ кардан; **вопас рафтан** а) ақиб (қафо) рафтан; б) ақибнишинӣ кардан (*дар майдони ҷанг*).

**ВОПАСГАРО** واپسگرا он ки дар баробари дигаргуниҳо ва навовариҳо ва пешрафтҳои иҷтимоӣ муқовимат мекунад ва барои ҳифзи афкори фарсуда ва кӯҳна мекӯшад; муҳофизакор, муртаҷеъ; ир-

тиҷоӣ.

**ВОПАСГАРОЁНА** واپس‌گرایانه муҳофизакорона, иртиҷоёна.

**ВОПАСГАРОӢ** واپس‌گرائی тарафдорӣ аз низомҳо ва сиёсати собиқ дар баробари пешрафтҳо ва дигаргуниҳои иҷтимоӣ; Иртиҷоъ.

**ВОПАСИН** واپسین охирин: **видои вопасин, дақиқаҳои вопасин**, **сухани вопасин**; **дами (нафаси) вопасин** дами пеш аз марг, нафаси охирин; **вопасин будан** ақибмонда будан, қафомонда будан.

**ВОПАСӢ** واپسی *ниг.* **вопасин**; вопасмондагӣ.

**ВОПАСМОНДА** واپس‌مانده ақибмондаи зеҳнӣ, ақибмонда аз ҳамроҳон.

**ВОПАСМОНДАГӢ** واپس‌ماندگی ақибмондагӣ, пасмондагӣ; ҳолати ақибмонӣ аз ҳамроҳон.

**ВОПАСРАВ** واپس‌رو ақибраванда, пасраванда.

**ВОПЕЧИДАН** واپیچیدن печонидан, печидан.

**ВОПУРСИДАН** واپرسیدن боз пурсидан, ошкор пурсидан, пурсидан.

**ВОПӮШИДАН** واپوشیدن пинҳон кардан.

**-вор** وار *ҷузъи пасини калимаҳои мураккаб ба маъноҳои* монанд, мисл (**одамвор, мардвор),** лоиқ, арзанда ба чизе **(сазовор, бузургвор, шоҳвор),** миқдори ягон чиз, ки аз он чизе сохта шавад **(ҷомавор** *мас.,* **як ҷомавор чит),** дорандаи чизе (**умедвор, сӯгвор**).

**ВОР** I وار расм, одат, суннат.

**ВОР** II وار *кит.* фасл, мавсим.

**ВОРА** واره 1. милки дандон, буни дандон. 2. *ҷузъи пасини калимаҳои мураккаб ба маъноҳои* монанд *ва* назир (**сангвора**, **моҳвора**), муносиб, шоиста (**гӯшвора**, **созвора**, **пуштвора)**, доранда ва ҳомил (**бодвора**, **номвора**). 3. *кҳн.* навбат.

**ВОРАМИДАН** وارمیدن дур шудан, гурехтан.

**ВОРАН** وارن *кит.* оринҷ, бандгоҳи соид ва бозу.

**ВОРАНГ** وارنگ ранг, рангоранг.

**ВОРАНГӢ** وارنگی инъикоси ранг.

**ВОРАСИДАН** وارسیدن 1. рафта расидан, расидан ба ҷое. 2. аз наздик дидан, санҷида дидан, тафтиш кардан.

**ВОРАСӢ** وارسی баррасӣ, таҳқиқ.

**ВОРАСОНДАН** وارساندن расондан, бозрасондан.

**ВОРАСТА** وارسته *сифати феълии замони гузашта аз* **ворастан**; раҳоёфта, халосшуда; фориғ, озод; **вораста шудан (гаштан)** халос шудан, аз қайде раҳоӣ ёфтан, озод шудан.

**ВОРАСТАГӢ** وارستگی *шакли дигари сифати феълии замони гузаштаи* **вораста**; халосӣ, озодӣ; фориғболӣ.

**ВОРАСТАН** وارستن раҳоӣ ёфтан, халос шудан, озод шудан.

**ВОРАФТА** وارفته азхудрафта; шефтаву шайдошуда.

**ВОРАФТАГӢ** وارفتگی аз худ рафтагӣ, шефтаву шайдоӣ.

**ВОРАФТАН** وارفتن баргаштан, бозгаштан, гашта рафтан, беҳол шудан, суст шудан, ҷудо шудан.

**ВОРАҲИДАН** وارهیدن *ниг.* **ворастан**.

**ВОРАҲОН(И)ДАН** وارهاندن//وارهانیدن *тарзи бавоситаи* **ворастан**; раҳо кардан, халос кардан, наҷот додан.

**ВОРЕЗ** واریز рехтан; фурӯ рехтан, хароб шудан.

**ВОРЕХТА** واریخته *маҷ.* ворафта; бо ҳам рехта, ошуфта, парешон.

**ВОРЕХТАГӢ** واریختگی бо ҳам рехтагӣ; аз ҳам пошидагӣ.

**ВОРЕХТАН** واریختن хароб шудан, вайрон шудан, рехтан, муталошӣ шудан.

**ВОРИД** *а.* وارد дароянда, дохилшаванда; **ворид кардан** а) дохил кардан; б) аз мамлакати хориҷа овардани мол; *муқоб.* **содир кардан; ворид шудан (гардидан)** даромадан, дохил гардидан *(ба ҷое);* **хасорат ворид гардидан** *кит.* зиён расидан, зарар овардан.

**ВОРИДА** *а.* وارده *муаннаси* **ворид; хасорати ворида** зарари воридшуда, зиёни расида.

**ВОРИДГАР** واردگر дохилкунанда, ки аз берун меорад; воридкунанда.

**ВОРИДКУНАНДА** واردکننده *ниг.* **воридгар**.

**ВОРИДОТ** *а.* واردات 1. *ниг.* **даромад**. 2. молҳои аз берун овардашаванда; *муқоб.*

**содирот**. 3. аз хориҷа овардани мол барои фурӯш.

**ВОРИДОТӢ** وارداتی *мансуб ба* **воридот**; молҳои аз берун овардашуда, воридшуда.

**ВОРИС** *а.* وارث 1. он ки ба гирифтани мерос ҳақ дорад ва ё мероси касе ба ӯ расидааст, меросхӯр. 2. *маҷ.* азхудкунанда, давомдиҳандаи кор, роҳ ва хислати касе ё чизе: **ворисн фарҳанги қадим**.

**ВОРИСИЯТ** *а.* وارثیت ворис будан: **ворисияти таърихӣ аз мероси гузашта**.

**ВОРИСӢ** وارثی *мансуб ба* **ворис**; ирсӣ.

**ВОРУН** وارون *ниг.* **вожгун**.

**ВОРУНА** وارونه *ниг.* **вожгуна**.

**ВОРУНАГӮӢ** وارونه‌گوی дурӯғгӯӣ, гуфтани матлаб ба сурати ғайривоқеӣ ва баръакси ҳақиқат.

**ВОРУНӢ** وارونی 1. ворун будан. 2. *маҷ.* бадбахтӣ, тирарӯзӣ.

**ВОСЕЪ** *а.* واسع васеъ, фарох, паҳновар.

**ВОСИҚ** *а.* واثق *кит.* бовардошта, мутмаин, дилпур.

**ВОСИЛ** *а.* واصل пайвастшаванда, васлшаванда; васлшуда, пайваста; ба васл расида; **восилшудан(гаштан)** а) ба васли дӯстдошта расидан; б) расидан ба чизе, чизеро ба даст даровардан, ноил шудан ба чизе ё ба мақсади худ.

**ВОСИЛА** *а.* واصله *муаннаси* **восил**.

**ВОСИТ** *а.* واسط *ниг.* **восита** 1.

**ВОСИТА** *а.* واسطه 1. он ки дар байни ду кас барои ҳалли матлабе миёнҷигӣ мекунад, миёнарав, миёнҷӣ. 2. васила, роҳ, чора; сабаб, боис; **воситаҳои истеҳсолот** *иқт.* маҷмӯи ашё аз қабили асбобу олот, замину биноҳо, ки одамон дар ҷараёни истеҳсоли неъматҳои моддӣ истифода мебаранд; **воситаи нақлиёт** чизе, ки ба он савор шуда ба ҷое меравand ва ё чизеро бор карда ба ҷое мебаранд ё аз ҷое меоранд, василаи ҳамлу нақл; **ба воситаи…** а) бо миёнаравии…; бо ёрдами…, бо мадади…; б) аз чизе истифода бурда, чизеро ба кор бурда, ба василаи…, тавассути…; в) бо дахолати… (*мас.,* **ба воситаи суд гирифтани товони** *чизе*); г) аз васати…, аз байни…; **ба ин восита** ба ин тариқ, бо ин роҳ, ба ин васила; **ба ҳар восита** бо ҳар роҳ; ба василаҳои гуногун; **воситаю васоит** ҳар гуна воситаҳо, василаҳои гуногун; **восита будан** дар васат воқеъ гардидан, дар миёна будан; **восита кардан** миёнарав кардан; **восита шудан** миёнаравӣ кардан, дар байни ду кас барои ҳалли матлабе миёнҷигӣ кардан.

**ВОСИТАГАР** واسطه‌گر *ниг.* **восита;** миёнҷӣ, даллол.

**ВОСИТАГАРӢ** واسطه‌گری *кит.* миёнравӣ; миёнҷигарӣ.

**ВОСИТАЧӢ** واسطچی миёнарав, миёнҷӣ, воситашаванда; *муқ.* **восита**.

**ВОСИТАШАВАНДА** واسطه‌شونده *сифати феълии замони ҳозира аз* **восита шудан**; миёнарав.

**ВОСИТО(Н)ДАН** واستادن//واستاندن *кит.* бозгирифтан, пасгирифтан, гашта гирифтан.

**ВОСИТАҶӮӢ** واسطه‌جوی касеро ба унвони миёнарав қарор додан, миёнарав ҷустан.

**ВОСИФ** *а.* واصف *кит.* васфкунанда, тавсифкунанда, ситоишкунанда.

**ВОСУПОРӢ** واسپاری супоридан, таҳвил, кардан.

**восӯхт** واسوخت *асоси замони гузашта аз* **восӯхтан**.

**ВОСӮХТ** واسوخت *адш.* яке аз навъҳои шеъри лирикии пурсӯзу гудоз, ки дар он ошиқ аз бевафоии маъшуқааш шикоят карда, бо алам изҳори тарки ишқи ӯ мекунад.

**ВОСӮХТА** واسوخته 1. сӯхта ва сиёҳшуда бар асари ҳарорат, сӯхта тамом шуда. 2. дорои мижаҳои рехта ё кӯтоҳ ва ҳолати бемори (-и чашм ва пилки чашм). 3. хушкшуда ё аз тароват афтода бар асари беобӣ (*мас., дарахт*).

**ВОСӮХТАГӢ** واسوختگی 1. ҳолати чашмҳои восӯхта. 2. *адш.* ҳолати шоире, ки ба шеваи восӯхт мепардозад.

**ВОСӮХТАН** واسوختن *кит.* 1. тамом сӯхтан, сӯхта тамом шудан; сӯзондан, сӯхта тамом кардан. 2. рӯ гардонидан, безор шудан (*аз маъшуқа*).

**ВОСӮХТАНӢ** واسوختنی ҳолати ранҷиш, эъродзи ошиқ ва маъшуқ, восӯхт.

**ВОТ** I وات пуштае, ки дар атрофи замини кишт барои муайян кардани сарҳад, осон обёрӣ кардани киштзор ва барои рафтуои одамон мебардоранд, марза, рош, ҳад.

**ВОТ** II وات *кит.* пӯстин.

**ВОТАКОНИДАН** واتکانیدن дубора такон додан, такондан.

**ВОТКАШ** واتکش он ки дар атрофи замини кишт вот мебардорад; марзакаш.

**ВОТКАШӢ** واتکشی *исми амал аз* **вот кашидан**; марзакашӣ.

**ВОФИД** *а.* وافد *кит.* намоянда, вакил, фиристода.

**ВОФИР** *а.* وافر бисёр, афзун, фаровон: **неъмати вофир**.

**ВОФИРИСТОДАН** وافرستادن дубора фиристодан, бозфиристодан, пасфиристодан.

**ВОФӢ** *а.* وافی 1. кифоя, кофӣ, басанда. 2. вафокунанда, бовафо, содиқ ба аҳд. 3. комил, тамом.

**ВОФУР** وافور василае, ки аз як дастаи чӯбии дарунхолӣ ва як ҳуққа иборат буда, барои дуд кардани тарёк истифода мешавад.

**ВОФУРӢ** وافوری *мансуб ба* **вофур**; тарёккаш.

**ВОФУРКАШ** وافورکش дудкунандаи тарёк бо вофур.

**ВОФУРКАШӢ** وافورکشی амали вофуркаш.

**ВОФУРХОНА** وافورخانه *кӯҳн.* маҳал ва ҷои кашидани тарёк.

**ВОФУРӮШ** وافروش он ки аз косибу ҳунармандон чизҳои дӯхтаю сохтаи онҳоро яклухт ва бо нархи арзон харида, бо нархи қимат мефурӯшад, ҷаллоб, харидафурӯш.

**ВОФУРӮШӢ** وافروشی амали вофурӯш, ҷаллобӣ, харидафурӯшӣ.

**ВОХ** واخ *нидо* вой!, воҳ!, оҳ!

**ВОХАЗИДАН** واخزیدن хазидан, хазида даромадан.

**ВОХАРИДАН** واخریدن харида гирифтан, бозхаридан, дубора харидан.

**ВОХИДА** واخیده ҳаллоҷишуда, пахтаи задашуда.

**ВОХИДАН** واخیدن пахта задан, ҳаллоҷӣ кардан.

**ВОХОНДАН** واخواندن дубора хондан, такроран хондан.

**ВОХОСТ** واخواست бозхост; муҳосиба, ҳисобгирӣ, ҳисобу китоб.

**ВОХОСТА** واخواسته вежагии амри мавриди эътироз, бозхоста.

**ВОХОСТАН** واخواستن хостан, бозхостан, дубора хостан.

**ВОХОҲ** واخواه он ки дархост мекунад; он ки дар додгоҳ шикоят мекунад.

**ВОХОҲӢ** واخواهی эътирози шахси ғоиб дар додрасӣ, эътироз ба ҳукми ғоибии додгоҳ.

**ВОХӮРДАН** واخوردن 1. дучор шудан, дучор омадан; рӯ ба рӯ шудани ду кас ба таври ногаҳонӣ; мулоқот кардан; ҳамдигарро дидан. 2. *маҷ.* мусобиқа кардан: **дирӯз дастаи «Помир» бо дастаи «Динамо» вохӯрд**. 3. дида шудан, ба назар расидан; пайдо шудан; **ба (бо)** *касе* **вохӯрдани** *чизе* а) дучор шудани касе бо чизе; б) ба назари касе расидани чизе, чизеро дида мондани касе; *бо* **(ба)** *касе* **вохӯрдани** *касе* а) бо касе дучор шудани касе; б) *маҷ.* ба қайди касе афтодан, гирифтор шудан; **ба назар вохӯрдан** ба назар расидан, дида шудан, намудор будан; **ба чашм вохӯрдан** ба назари касе расидан, чизеро нохост дида мондани касе.

**ВОХӮРДӢ** واخوردی салом кардан, саломдиҳӣ *(хусусан бо иҷрои одати дастфушурӣ):* **вохӯрдӣ кардан, ба оғӯш кашида вохӯрдӣ кардан, даст дода вохӯрдӣ кардан, барои вохӯрдӣ даст дароз кардан**.

**ВОХӮРӢ** واخوری 1. дучоршавӣ, рӯбарӯшавӣ; дидани ҳамдигар, дидорбинӣ. 2. дар як ҷо ҳозир шудани гурӯҳи одамон, боздид, мулоқот *(барои суҳбатҳои расмӣ):* **вохӯрии шоирон бо талабагон, вохӯрии собиқадорони Ҷанги Бузурги Ватанӣ, вохӯрии дӯстони давраи бачагӣ**. 3. мусобиқа *(дар бозиҳои варзишӣ).*

**ВОҲ** واه *нидо* вой!, ваҳ!, оҳ!: оҳу воҳ; **воҳ гуфтан** а) «воҳ» гӯён фарёд кашидан; б) *киноя аз* шикоят кардан.

**ВОҲА** *а.* واحه ободӣ дар миёни дашту саҳро, қитъаи замини сабз дар биёбон.

**ВОҲИБ** *а.* واهب *кит.* бахшанда, инъомкунанда.

**ВОҲИД** *а.* واحد 1. якка, якто, танҳо; **сари воҳид** сари танҳо. 2. меъёре, ки барои андоза кардани чизҳои ҳамҷинс қабул шудааст, андоза: **воҳиди андоза** *(метр),* **воҳиди вазн** *(кило),* **воҳиди қувваи барқ** (ампер); **ҳар воҳид** ҳар ҷузъи мустақил; ◊ **дар они воҳид** дар як лаҳза (он), дар як дам.

**ВОҲИЛИДАН** واهليدن *кит.* 1. вогузоштан, вогузор кардан, тарк кардан. 2. раҳо кардан, сар додан.

**ВОҲИМА** *а.* واهمه 1. тарс, бим, даҳшат, ҳарос, ҳавл. 2. як хосияти инсон, ки дар назари кас ягон чизи набудаи мавҳум ё мудҳишро намудор карда, мӯҷиби тарсу ваҳм мегардад, тасаввури беасоси даҳшатнок, хаёли мудҳиш; **воҳима гирифтан (зер кардан)** тарсидан, ҳаросидан; **воҳима кардан** а) тарсидан, ҳаросидан; б) *маҷ.* хавфу хатари чизеро аз будаш зиёд карда нишон додан, даҳшат ангехтан, муҳобот кардан (*барои тарсондани касе*); **ба (дар) воҳима андохтан** ҳаросон кардан, ба тарс андохтан; **ба (дар) воҳима афтодан** тарсидан, ҳаросидан; **ба дили** *касе* **воҳима андохтан** тарсондан, ҳаросон кардан касеро.

**ВОҲИМААНГЕЗ** واهمه‌انگيز даҳшатангез, ҳавлнок.

**ВОҲИМААНДОЗ** واهمه‌انداز ба воҳима андозанда, ваҳмангез, тарсовар.

**ВОҲИМАГАР** واهمه‌گر *ниг.* **воҳимаандоз**.

**ВОҲИМАДОР** واهمه‌دار *ниг.* **воҳиманок: хаёли воҳимадор**.

**ВОҲИМАДОРӢ** واهمه‌دارى даҳшатнокӣ, ҳавлангезӣ, воҳимадор будан.

**ВОҲИМАЗАДА** واهمه‌زده тарсон, ваҳмзеркарда.

**ВОҲИМАНОК** واهمه‌ناک воҳимаангез, бимнок, даҳшатнок, даҳшатовар, мудҳиш; бадвоҳима: **овози воҳиманок, хабари воҳиманок**.

**ВОҲИМАОВАР** واهمه‌آور *ниг.* **воҳимаангез**.

**ВОҲИМАЧӢ** واهمچى *гуфт.* он ки чизеро аз будаш зиёд воҳиманок тасаввур мекунад; он ки дар байни мардум овозаҳои беасоси воҳиманок паҳн карда, бесарусомонӣ ба вуҷуд меорад, воҳимаандоз.

**ВОҲИШТАН** واهشتن *ниг.* **воҳилидан**.

**ВОҲӢ** *а.* واهى *кит.* беасл, беасос, пуч, бемаъно (*мас., сухан)*.

**ВОЧИДАН** واچيدن *кит.* чидан, ҷамъ кардан, ғун кардан.

**ВОҶ** I واج 1. *збш.* овозҳои фарққунандаи маънӣ дар забон ба монанди «б» ва «п» дар калимаҳои «бар» ва «пир». 2. калима, вожа.

**ВОҶ** II واج ҳайрон, саргардон: **ҳоҷу воҷ**.

**ВОҶИБ** *а.* واجب ҳар коре, ки ба ҷо овардани он ҳатмист; бисёр лозим, зарурӣ; **амри воҷиб** кори иҷрояш ҳатмӣ ва зарур; **воҷиб шуморидани коре** иҷрои кореро ҳатмӣ ва зарур ҳисоб кардан.

**ВОҶИБӢ** واجبى воҷиб будан, лозим ва зарур будан, ҳатмӣ ва ногузир будан.

**ВОҶИБОТ** *а.* واجبات 1. *ҷ.* **воҷиб**. 2. *д.* он фармудаҳои шариат, ки иҷрояш ҳатмӣ ва тарки онҳо гуноҳ ҳисоб меёбад.

**ВОҶИБУДДАФЪ** *а.* واجب‌الدفع *кит.* чизе, ки аз миён бардоштан ва дур карданаш ҳатмӣ мебошад; *муқ.* **воҷибулманъ**.

**ВОҶИБУЛВУҶУД** *а.* واجب‌الوجود он ки вуҷуди ӯ ба зоти худи ӯ вобаста аст ва мӯҳтоҷи ғайр нест, Худо.

**ВОҶИБУЛИЗЪОН** *а.* واجب‌الاذعان *кит.* фармоне, ки итоат кардан ба он зарур ва ногузир аст.

**ВОҶИБУЛҚАТЛ** *а.* واجب‌القتل он ки сазояш қатл аст, воҷиби қатл.

**ВОҶИБУЛМАНЪ** *а.* واجب‌المنع он чи манъ ва боздоштанаш ҳатмӣ ва зарур аст; *муқ.* **воҷибуддафъ**.

**ВОҶИД** *а.* واجد *кит.* доранда, доро; **воҷиди шароити**... дорои шароити..., ба шароите доробуда.

**ВОҶУСТ** واجست бозхост.

**ВОҶУСТАН** واجستن бозхостан.

**ВОША** واشه *ниг.* **боша**.

**ВОШАВАНДА** واشونده *сифати феълии замони ҳозира аз* **вошудан**; кушодашаванда.

**ВОШГУНА** واشگونه *ниг.* **вожгуна**.

**ВОШИКОФТАН** واشکافتن шикофтан, сӯрох кардан.

**ВОШИНОХТАН** واشناختن бозшинохтан, ташхис додан.

**ВОШӢ** واشى суханчин.

**ВОШУДАН** واشدن *кит.* кушода шудан, боз шудан.

**ВОШУКУФТАН** واشکفتن *кит.* шукуфта шудан.

**ВОШУМУРДАН** واشمردن як ба як шумурдан, аз як сар шумурдан.

**ВОШУНИДАН** واشنیدن шунидан, бозшунидан.

**ВОШУСТАН** واشستن бозшустан, дубора шустан.

**ВОЯ** I وایه камол, рушд; **ба воя расидан** а) бузург шудан, калон шудан; ба камол расидан; б) сабзидан, нашъунамо ёфтан, сабзиш кардан (*доир ба* растанӣ).

**ВОЯ** II وایه миқдори муайяне аз чизҳои нашъадиҳанда, ки гирифторони вай ҳар рӯз он миқдорро мехӯранд ё мекашанд; як хӯрданӣ, як кашиданӣ.

**ВОЯ** III وایه *кит.* ҳоҷат, мурод.

**ВОЯКАШ** وایه‌کش он ки аз дигарон тамоку ё кӯкнор талабида мекашад.

**ВОЯСОЗӢ** وایه‌سازی *нав.* аз рӯи миқдор ва тартиби муайян ба ҳиссаҳо тақсим кардани хӯроки рӯзонаи як нафар.

**ВУБОЛ** *а.* وبال *ниг.* **вабол**.

**ВУЗАРО** *а.* وزرا *ҷ.* **вазир**.

**ВУЗӮ** *а.* وضو *д.* шустушӯи пеш аз намоз, таҳорат: **вузӯ кардан**.

**ВУЗӮҲ** *а.* وضوح *кит.* возеҳӣ, равшанӣ, аёнӣ.

**ВУКАЛО** *а.* وکلا *кит. ҷ.* **вакил**.

**ВУҚУФ** *а.* وقوف 1. ист, таваққуф, вақф. 2. огоҳӣ, хабардорӣ, бохабарӣ; **вуқуф доштан** огоҳӣ доштан, иттилоъ доштан, хабар доштан, воқиф будан.

**ВУҚӮЪ** *а.* وقوع воқеъ шудан, рӯйдиҳӣ, содиршавӣ; **ба вуқӯъ омадан (пайвастан)** воқеъ шудан, руй додан, сар задан.

**ВУҚӮЪГОҲ** وقوع‌گاه ҷои воқеъ шудан, рӯй додани воқеа.

**ВУЛГАРИЗМ** *лот.* ولگریزم *збш.* калима ва иборaҳои дағал ва дурушти омиёна, ки дар забони адабӣ истифода мешаванд (*мас., сакалту, дайду ва г.*).

**ВУЛГАРӢ** ولگری аз ҳад зиёд сода карда, ниҳоят содаю мухтасар кардашуда *(то ба дараҷаи вайрон шудани мазмун):* **иктисодиёти сиёсии вулгарӣ, материализми вулгарӣ**.

**ВУЛКАН** *лот.* ولکن кӯҳи оташфишон, вулқон: **вулканҳои амалкунанда, вулканҳои хомӯш**.

**ВУЛКАНИЗАТСИЯ** *лот.* ولکنیزتسیه 1. бо сулфур ё моддаи дигар тафсонда пайваст кардани маводи каучукӣ ва резинӣ ба тарзе ки хосияти ёзандагиашро гум накунад. 2. ҷой ва маҳалли иҷрои ин кор, устохонае, ки бо ин кор машғул аст.

**ВУЛКАНӢ** ولکنی *мансуб ба* **вулкан**: **зилзилаҳои вулканӣ, оташфишонии вулканӣ**.

**ВУЛКАНШИНОС** ولکنشناس он ки таҳқиқот оид ба вулкан мекунад; муҳаққиқи вулқон.

**ВУЛКАНШИНОСӢ** ولکنشناسی илми пайдоиш, сохт, ҷараёни фаъолият ва дигар қонунияти вулқонҳо.

**ВУЛҚОН** ولقان *ниг.* **вулкан**.

**ВУЛОТ** *а.* ولات *ҷ.* **волӣ**

**ВУЛӮЪ** *а.* ولوع *кит.* иштиёқ, хоҳиши зиёд.

**ВУРЕБ** وریب *ниг.* **уреб**.

**ВУРУД** *а.* ورود ворид шудан, дохил шудан, даромадан ба ҷое: **вуруди сармоя**.

**ВУРУДӢ** ورودی *мансуб ба* **вуруд; дари вурудӣ** дари даромад, дари дохил шудан.

**ВУСЛАТ** *а.* وصلت 1. васл, пайванд. 2. ба ҳам пайвастан; дидор.

**ВУСМА//ВАСМА** وسمه 1. *бот.* гурӯҳе аз гиёҳҳои алафии яксола ё чандсола ки гулҳои баъзеи онҳо хосияти табобативу дармонӣ дорад. 2. моддаи рангие, ки аз ин гиёҳ ба даст меояд ва занҳо дар ранг кардани абрӯҳои худ истифода мебаранд.

**ВУСМАДОН** وسمه‌دان зарфи вусма, қуттичае, ки дар он вусма нигоҳдорӣ мешавад.

**ВУСМАКАШИДА** وسمه‌کشیده вусмамолида, оғӯшта ба вусма.

**ВУСМАКАШӢ** وسمه‌کشی амали вусмакаш.

**ВУСУҚ** *а.* وثوق *кит.* эътимод, бовар, итминон.

**ВУСТО** *а.* وسطا *кит.* 1. *муаннаси* **авсат** (миёна); **қуруни вусто** асрҳои миёна. 2. ангушти миёна.

**ВУСУЛ** *а.* وصول васл шудан, ба ҳам пайвастан, ба ҳам расидан.

**ВУСЪАТ** *а.* وسعت 1. васеӣ, фарохӣ, паҳноварӣ. 2. масоҳат; **вусъат гирифтан** а) *ниг.* **вусъат ёфтан;** б) афзудан, зиёд шудан, паҳн шудан; **вусъат ёфтан** а) васеъ шудан, фарох гаштан, аз ҷиҳати масоҳат калон шудан; б) инкишоф ёфтан, равнақу ривоҷ ёфтан; авҷ гирифтан: **вусъат ёфтани сохт-мони биноҳои истиқоматӣ**.

**ВУСЪАТГИРӢ** وسعت‌گیری *исми амал аз* **вусъат гирифтан**.

**ВУСЪАТДИҲӢ** وسعت‌دهی *исми амал аз* **вусъат додан**; инкишоф додан, равнақ додан.

**ВУСЪАТЁБӢ** وسعت‌یابی *исми амал аз* **вусъат ёфтан;** ривоҷу равнақ, густариш, инкишоф: **вусъатёбии корҳои сохтмон**.

**ВУСЪАТНОК** وسعتناک васеъ, фарох.

**ВУСЪАТОБОД** وسعت‌آباد *кит.* арсаи васеъ, майдони паҳновар.

**ВУФУР** *а.* وفور *кит.* вофир будан, бисёрӣ, фаровонӣ, серобӣ.

**ВУҲУШ** *а.* وحوش *ҷ.* **ваҳш** 2.

**ВУҲУШПАРВАР** وحوش‌پرور *кит.* он ки ҳайвонҳои ваҳширо парвариш ва нигоҳубин мекунад.

**ВУҲУШПАРВАРӢ** وحوش‌پروری парвариши ҳайвонҳои ваҳшии сермӯ *(барои пӯст)*.

**ВУҶУД** *а.* وجود 1. ҳастӣ, мавҷудият; *муқоб.* **нестӣ, адам; вуҷуд доштан** будан, мавҷуд будан; **ба вуҷуд овардан** пайдо кунондан; офаридан, сохтан, ба миён овардан; **ба вуҷуд омадан**; а) пайдо шудан; сохта шудан, бино ёфтан (-и *мас., асар, шаҳр, боғ, обанбор*); б) ба дунё омадан, таваллуд ёфтан. 2. *маҷ.* бадан, ҷисм, пайкар, ҷусса; **вуҷуди инсон** бадани инсон; **бо вуҷуди…** қатъи назар аз…, сарфи назар аз…, ба… нигоҳ накарда; **бо вуҷуди ин (он) // бо вуҷуди…** қатъи назар аз ин (он), сарфи назар аз ин (он), ба ин (он) нигоҳ накарда, бо ҳамаи ин…; **бо тамоми вуҷудаш** бо тамоми ҳастияш, тамоми қувваташро ҷамъ карда; аз дилу ҷон.

**ВУҶӮҲ** *а.* وجوه *ҷ.* **ваҷҳ**.

**ВУҶӮҲУЛАЙН** *а.* وجوه‌العين *кит.* пул ва моли мавҷуда, нақдина.

**ВУШМ** وشم *кит.* бедона, вартиш.

**ВУШОҚ** *т.* وشاق *кит.* ғуломбача, писарбачаи хизматгор; канизак.

# Г

**Г** *ҳарфи чаҳоруми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар алифбои арабиасоси тоҷикӣ ҳарфи* гоф (گ); *дар ҳисоби абҷад ҳарфи «гоф» монанди «коф» ба адади 20 баробар аст.*

**ГАБАР** I گبر *кит.* санге, ки аз он дегу табақ ва дигар асбобу анҷоми ошпазхона метарошиданд.

**ГАБАР** II گبر *кит.* хаймаи яксутуна.

**ГАБЗ** گبز *кит.* қавӣ; ситабр, ғафс.

**ГАБЗӢ** گبزی *кит.* ситабрӣ; қавӣ будан, ғафсӣ, дуруштӣ.

**ГАБР** I گبر пайрави дини оташпарастӣ, пайрави дини Зардушт, оташпараст.

**ГАБР** II گبر *кит.* як навъ либоси ҷангӣ, ки бо пахта ва абрешим пур ва лаганда шудааст; хафтон, қазоганд.

**ГАБРӢ** گبری 1. *мансуб ба* **габр**. 2. габр будан, оташпараст будан, оташпарастӣ.

**ГАВ** گو 1. *ниг.* **гов**. 2. тануманд, бузургҷусса; паҳлавон. 3. *маҷ.* лақаби баъзе одамони тануманди бақувват.

**ГАВАЗН** گوزن ҳайвони говмонанди кӯҳӣ, ки шохҳои панҷадори дароз дорад.

**ГАВАЗНБАР(Р)А** گوزنبره бараи гавазн, бачаи гавазн.

**ГАВАЗНБАЧА** گوزنبچه *ниг.* **гавазнбар(р)а**.

**ГАВАЗНПАРВАР** گوزنپرور парварандаи гавазн, он ки кораш парвариши гавазн аст.

**ГАВАЗНПАРВАРӢ** گوزنپروری парвариши гавазн, ки соҳаи махсуси чорводорист.

**ГАВАК** گوک **:гавак кашидан** бо зону ва оринҷ ҳаракат карда роҳ гаштан, хазида рафтан.

**ГАВАККАШӢ** گوککشی *исми амал аз* **гавак кашидан**; гавак рафтан, хазида роҳ рафтан.

**ГАВАККАШОН** گوککشان *феъли ҳол аз* **гавак кашидан**; гавак кашида, дар ҳолати хазидан.

**ГАВБОЗ** گوباز *ниг.* **говбоз**.

**ГАВГУМ** گوگم *ниг.* **говгум**.

**ГАВҒАЛТАК** گوغلتک *гуфт.* 1. аробачаи махсуси сечархаи дастадор, ки кӯдак онро дошта роҳравиро ёд мегирад. 2. занбарғалтак.

**ГАВД** گود*кит.* чуқурӣ, мағок; амиқ, жарф, фурӯрафта.

**ГАВДА** گوده 1. тан, пайкар, бадан, ҷусса. 2. ҳар гуна зарфи чуқур дар саноат, бак, махзан.

**ГАВДАДОР** گودهدار тануманд, калонҷусса.

**ГАВДАКАЛОН** گودهکلان калонҷусса, қавиҳайкал, паҳлавонҷусса.

**ГАВДАР(А)** گودر(ه) *зоол.* навъе аз мурғобӣ.

**ГАВДАҲАРОМ** گودهحرام он ки аз моли ҳаром тани худро мепарварад; танбал, ҳаромхӯр.

**ГАВДБАРДОРӢ** گودبرداری *сохт.* канда гавд кардани ҷое барои сохтани пойдевори бино.

**ГАВДӢ** گودی ҷои фурӯрафта ва гавдшуда, чуқурӣ.

**ГАВДНИШАСТ** گودنشست *ниг.* **гавдрафта**.

**ГАВДНИШИН** گودنشین он ки ё он чи дар замини паст, гавд ва ғор зиндагӣ мекунад,

ғорнишин.

**ГАВДОБ** گوداب *ниг.* **гавзоб**.

**ГАВДОЛ//ГУДОЛ** گودال ҷое, ки фурӯрафта ва чуқур бошад, чуқурӣ.

**ГАВДРАФТА** گودرفته фурӯрафта, чуқуршуда, ғоршуда.

**ГАВДӮША** گودوشه *ниг.* **говдӯша**.

**ГАВЗ** گوز *кҳн.* ҷавз, чормағз; ◊ **гавз бар гумбаз афшондан** кори бефоида кардан; **гавз дар гунбаз мондан** ба кори номумкин ва ношуданӣ даст задан.

**ГАВЗБОЗ** گوزباز *кҳн.* ҷавзбоз, чормағзбоз, он ки чормағбозӣ мекунад.

**ГАВЗБУН** گوزبن *кҳн.* дарахти чормағз.

**ГАВЗОБ** گوزاب *кит., кҳн.* оше, ки аз гӯшт, чормағз, нахӯд ва биринҷ тайёр мешавад.

**ГАВЗОДА** گوزاده паҳлавонзода, қаҳрамонзода, он ки аз нажоди паҳлавонону қаҳрамонон аст.

**ГАВЛЕС** گوليس *маҷ.* паҳн; ҳамвор; **гавлес карда бастан** ҳамвор карда бастан.

**ГАВЛОҚ** گولاق *гуфт.* гӯл, аҳмақ; ландаҳур.

**ГАВМЕШ** گوميش *ниг.* **говмеш**.

**ГАВМИЖА** گوميژه *гуфт., ниг.* **гулмижа**.

**ГАВОЖА** گواژه *кит.* 1. таъна, сарзаниш. 2. мазоҳ, масхара; **гавожа задан** таъна задан; масхара ва мазоҳ кардан.

**ГАВОЗ//ГУВОЗ** گواز *кит.* чӯбдаст; халачӯби говрон; таёқе, ки бо он гов, хар ва дигар чорпоро меронанд.

**ГАВОЛИДАН** گواليدن *ниг.* **гуволидан**.

**ГАВОНПАҲЛАВОН** گوانپهلوان *кит.* паҳлавони гавон, паҳлавони паҳлавонон, паҳлавони бузург.

**ГАВОНҶӢ** گوانجى *кит.* далер, паҳлавон, сардори паҳлавонон, сипаҳсолор.

**ГАВОРА** گواره *кҳн.* сабади мевагирӣ, сабади ангишткашонӣ; *муқ.* **кавора** 1.

**ГАВПОРА** گوپاره гала, галаи гову говмеш *ва г.*

**ГАВРОН** گوران *ниг.* **говрон**.

**ГАВРОНА** گورانه *ниг.* **говрона**.

**ГАВХОНА** گوخانه *ниг.* **говхона**.

**ГАВҲАР** گوهر 1. ба ақидаи қадимиён дуррест, ки гӯё аз қатраи борони дар даҳони садаф афтода тадриҷан ба вуҷуд меомадааст, марворид, умуман санги қиматбаҳо, гуҳар, ҷавҳар. 2. *фалс.* асл, зот, асли ҳар чиз, ҷавҳар. 3. *маҷ.* фарзанд: **гавҳари шоҳ**; **гавҳари ғалтон** дурри ғелон, дурри мудаввар; **гавҳари қимат(баҳо)** а) дурри ноёб; б) *киноя аз* чизи ниҳоят пурарзиш; **гавҳари ноёб** а) дурри нодир; б) *киноя аз* чизи ниҳоят пурқимат, ки ба осонӣ ба даст намедарояд (*аз қабили* хирад, маҳбуба, ашъори тару тоза); **гавҳари пок // гавҳари рахшон // гавҳари тобон** дурри рахшанда; **гавҳари чашм (дида)** а) гавҳараки чашм, мардумак; б) *киноя аз* чизи пурқимат ва азиз; в) *маҷ.* фарзанд; **гавҳари шабчароғ** а) гавҳари афсонавиест, ки гӯё дар торикӣ равшанӣ медиҳад; б) *маҷ.* чизи ниҳоят қиматбаҳо; **гавҳари якдона (якто)** гавҳари беҳамто, дурри беназир; **дур(р)у гавҳар** а) ҷавоҳирот; б) *маҷ.* чизи қиматбаҳо; **гавҳар афшондан** а) дурр пошидан; б) *маҷ.* ашк рехтан; ◊ **гавҳари ашк** донаи ашк, қатраи оби дида; **гавҳари мақсуд ёфтан // гавҳари у(м)мед ба даст омадан** ба мақсад расидан; ба орзу ноил гаштан; **гавҳар суфтан** сухани фасеҳ гуфтан.

**ГАВҲАРАК** گوهرک 1. гавҳари хурд. 2. *тиб.* сиёҳие дар маркази чашм, ки ба воситаи он равшанӣ вориди чашм мешавад, мардумаки чашм, мардумак; ◊ **монанди гавҳараки чашм нигаҳбонӣ намудан (муҳофизат кардан)** хеле эҳтиёт кардан.

**ГАВҲАРАФШОН** گوهرافشان 1. афшонандаи гавҳар, гуҳарпош, гуҳаррез. 2. *маҷ.* борандаи чизи пурарзиш ва муҳим (*аз қабили* ашк, борони баҳор *ва г.*).

**ГАВҲАРАФШОНӢ** گوهرافشانى амали афшондани гавҳар, нисор кардани гавҳар.

**ГАВҲАРБОР** گوهربار *ниг.* **гавҳарафшон**; **табъи гавҳарбор** истеъдоди баланди шоирона; **чашми гавҳарбор** чашми гирёни маҳбуба.

**ГАВҲАРГАР** گوهرگر гавҳарсоз, созандаи ҷавоҳирот.

**ГАВҲАРГИН** گوهرگين огандаи гавҳар, гавҳаркорӣ шуда, бо гавҳар орудода.

**ГАВҲАРДОР** گوهردار 1. гавҳардошта, соҳибгавҳар. 2. аз гавҳар сохташуда.

**ГАВҲАРЗО** گوهرزا *ниг.* **гавҳарзод**.

**ГАВҲАРЗОД** گوهرزاد зодаи гавҳар, аз гавҳар рӯида; **ганҷи гавҳарзод** ганҷи гавҳардеҳ, бахшандаи чизҳои пурарзиш.

**ГАВҲАРИН** گوهرين аз гавҳар сохташуда; он чи бо гавҳар ороста ва гавҳаркорӣ шудааст.

**ГАВҲАРӢ** گوهری 1. *мансуб ба* **гавҳар**. 2. гавҳаршинос; гавҳарфурӯш.

**ГАВҲАРКАШ** گوهرکش 1. кашандаи гавҳар, ба худ барандаи гавҳар; гирандаи гавҳар, ғаввоси гавҳаргир. 2. дастпона; ◊ **лаъли гавҳаркаш** лаби ширинсухану латифсухан.

**ГАВҲАРМОЯ** گوهرمايه асил, асолатдор, покнажод.

**ГАВҲАРНАЖОД** گوهرنژاد покнажод; олинасаб, аз авлоди асил.

**ГАВҲАРНИГИН** گوهرنگين нигинаш аз гавҳар: **ангуштарини гавҳарнигин**.

**ГАВҲАРНИГОР** گوهرنگار бо ҷавоҳирот оросташуда, бо гавҳар ородода, гавҳарнишон.

**ГАВҲАРНИШОН** گوهرنشان 1. он чи дар он гавҳар шинонда шудааст, мурассаъ. 2. *маҷ.* дорои дандонҳои сафеди дурахшон.

**ГАВҲАРПОРА** گوهرپاره пораи гавҳар; ҳар чизи қиматбаҳо.

**ГАВҲАРПОШ** گوهرپاش *ниг.* **гавҳарафшон**.

**ГАВҲАРРЕЗ** گوهرريز *ниг.* **гавҳарбор**.

**ГАВҲАРСАНҶ** گوهرسنج он ки гавҳар ва сангҳои дигарӣ қиматро санҷида, арзиши онҳоро муайян мекунад.

**ГАВҲАРФИШОН** گوهرفشان *ниг.* **гавҳарафшон**.

**ГАВҲАРФУРӮШ** گوهرفروش фурӯшандаи гавҳар, фурӯшандаи ҷавоҳирот.

**ГАВҲАРФУРӮШӢ** گوهرفروشی 1. шуғл ва кори гавҳарфурӯш. 2. ҷой ва маҳалли фурӯши гавҳар.

**ГАВҲАРХЕЗ** گوهرخيز *ниг.* **гавҳарбор**; **замини гавҳархез** замини серҳосил, замини ҳосилхез.

**ГАВҲАРЧИН** گوهرچين ҷамъоварандаи гавҳар; ◊ **гавҳарчин шудан** сухани дилнишин ва латиф гуфтан ё шунидан.

**ГАВҲАРШИНОС** گوهرشناس коршинос ва мутахассиси гавҳаршиносӣ.

**ГАВҲАРШИНОСӢ** گوهرشناسی амали гавҳаршинос; таҳқиқ ва муайян кардани сифати гавҳар ва сангҳои қимат.

**ГАВҲАРШУМОР** گوهرشمار *ниг.* **гавҳаршинос**.

**ГАВҶИГАР** گوجگر *ниг.* **говҷигар**.

**ГАДАК** گدک хӯроки ҳасибмонанд, ки дар пораҳои шиканбаи гӯсфанд биринҷу гӯшт пур карда медӯзанд ва мепазанд.

**ГАДИК** گديک :**гӯсфанди гадик** зоти гӯсфанди думдори бедунба.

**ГАДО//ГАДОЙ** گدا//گدای 1. он ки ба сабаби нодорӣ аз дигарон садақа талабида рӯз мегузаронад, соил, дарюзагар; **гадои бекасу кӯй** садақахӯри танҳову бесарпаноҳ. 2. нодор, бенаво, камбағал; *муқоб.* **доро**. 3. мӯҳтоҷ, ҳоҷатманд. 4. бечора, мискин, беқадр: **гадо кардан** камбағалу эҳтиёҷманд гардонидан касеро. 5. *маҷ.* дилдода, дилбохта, ошиқ; **гадо бор ёфту ҷогаҳ не (ё борҷома наёфт)** (*зарб.*) дар мавриди ҳеҷ омад накардани кори камбағале гуфта мешавад; **гадо душмани гадост** (*зарб.*) ҳангоме гуфта мешавад, ки ягон кас муваффақияти ҳамвазн, ҳамкасб ё ҳамкори худро дида наметавонад.

**ГАДОБАЧА** گدابچه писари гадо, гадоча; гадои хурдсол.

**ГАДОБОЗӢ** گدابازی беш аз андоза сарфаҷӯӣ кардан дар харҷ, хасисӣ нишон додан, хасис будан.

**ГАДОГУРУСНА** گداگرسنه *маҷ.* гадогушна, пасту фақир.

**ГАДОГУШНА** گداگشنه *ниг.* **гадогурусна**.

**ГАДОДУХТАР** گدادختر 1. духтари гадо; духтаре, ки гадоӣ мекунад, духтари гадоикунанда. 2. духтари фақир, бенаво, нодор.

**ГАДОЁНА** گدایانه 1. дар ҳолати гадоӣ. 2. камбағалона, фақирона, бенавоёна; **гадоёна зиндагонӣ кардан** фақирона умр ба сар бурдан.

**ГАДОЗАН** گدازن зани шахси гадо; зане, ки гадоӣ мекунад.

**ГАДОЗОДА** گدازادهфарзанди гадо.

**ГАДОЗОДАГӢ** گدازادگی вазъ ва ҳолати гадозода, гадозода будан.

**ГАДОӢ** گدائی 1. садақа талабидан аз дигарон барои рӯзгузаронӣ; гадо будан, садақа пурсидан, бахшишталабӣ. 2. бенавоӣ, бечорагӣ, оҷизӣ, нотавонӣ; **гадоӣ кардан** бахшиш талабидан, садақа пурсидан; **ба гадоӣ афтодан** гадо шудан, оҷиз ва нотавон гардидан.

**ГАДОЙ** گدای *ниг.* **гадо**.

**ГАДОЙБАЧА** گدای‌بچه *ниг.* **гадобача**.

**ГАДОКУШ** گداکش кушандаи гадо.

**ГАДОМАНИШ** گدامنش гадотабъ, табъи хасисӣ доштан, гадосифат.

**ГАДОМОНАНД** گدامانند мисли гадо бечораву бенаво; нодор, фақир.

**ГАДОПЕША** گداپیشه *ниг.* **гадо**.

**ГАДОРАФТОР** گدارفتار *ниг.* **гадосифат**.

**ГАДОРӮ(Й)** گدارو(ی) 1. гадосимо. 2. *маҷ.* гадохулқ, гадорафтор; берӯй, бешарм.

**ГАДОСИМО** گداسیما *ниг.* **гадорӯ(й)**.

**ГАДОСИФАТ** گداصفت гадохислат, гадорафтор.

**ГАДОСИФАТӢ** گداصفتی гадохислатӣ, гадоӣ, тарзи рафтори гадоёна.

**ГАДОТАБЪ** گداطبع 1. он ки табъан гадо аст, ҳарис, чашмгурусна. 2. *маҷ.* берӯй.

**ГАДОХИСЛАТ** گداخصلت *ниг.* **гадосифат**.

**ГАДОХИСЛАТӢ** گداخصلتی *ниг.* **гадосифатӣ**.

**ГАДОХОНА** گداخانه ҷой барои сукунати гадоён, навонхона.

**ГАДОХУЛҚ** گداخلق *ниг.* **гадорӯ(й)**.

**ГАДОҲИММАТ** گداهمّت хасис, он ки дар харҷ хасисӣ мекунад; *муқоб.* **олиҳиммат**.

**ГАДОЧАШМ** گداچشم чашмгурусна, ҳарис, пастназар, нодида, он ки ба моли дигарон чашм медӯзад.

**ГАДОЧАШМӢ** گداچشمی чашмгуруснагӣ, ҳарисӣ, пастнигар, нодидагӣ, ба моли дигарон чашм дӯхтан, ҳарис будан ба моли дигарон.

**ГАДЯ** گدیه *ниг.* **гидя**.

**ГАДЯПАРАСТ** گدیه‌پرست *ниг.* **гидяпараст**.

**ГАЖ** گژ *ниг.* **каҷ**.

**ГАЖДУМ** گژدم *шакли дигари* **каждум**.

**ГАЖДУМА** گژدمه *тиб.* як навъ бемории нохунҳо.

**ГАЖДУМАК** گژدمک *ниг.* **каждумак**.

**ГАЖДУМВОР** گژدموار *ниг.* **каждумвор**.

**газ** گز *асоси замони ҳозира аз* **газидан**.

**ГАЗ** I گز 1. воҳиди андозагирии дарозӣ, ки дар давлатҳои Осиёи Миёна пеш аз гузаштан ба системаи метрӣ барои масофа ба 106,68 см ва барои матоъ ба 61 см баробар буд. 2. олати чӯбӣ ё филизӣ барои паймоиш, ки ба дарозии як газ буд; **газ кардан** чен кардан андоза гирифтан; ◊ **гази** *чизеро* **кӯтоҳ кардан** а) ба чизе хотима додан, чизеро зуд анҷом додан; б) чизеро қатъ кардан; пеши чизеро гирифтан; дами чизеро гардонида суст кардан.

**ГАЗ** II گز *бот.* авлоди растаниҳои асосан буттагии худрӯи сурхчӯби сахт, ки дар ҷангалҳои соҳили дарё, заминҳои шӯру санглох ва кӯҳу биёбон мерӯянд.

**ГАЗ** III گز 1. *хим.* ҳолати ҳавомонанди модда, ки ҳаҷм ва шакли муайяне надорад ва дар фазо мисли бухор паҳн мешавад. 2. сӯзишвории газмонанд, ки барои сӯхтан, равшан ва гарм кардан *ва г.* истифода бурда мешавад; **гази табиӣ** гази аз кон истихроҷшуда. 3. *хим.* моддаи заҳролудкунанда, ки дар ҷангҳо барои нобуд кардани аскарони душман истифода мекунанд ва он навъҳои гуногун дорад: **гази атсаовар, гази ашковар, гази буғикунанда, гази захрнок** *ва г.*; **газ додан // газро зер кардан** миқдори гардиши муҳаррикро

афзуда, суръати рафти автомошинаро тезонидан.

**ГАЗ** IV گز *боф*. навъи матои абрешимии тунук, ҳарир: **рӯймол(ча)-и газ**.

**ГАЗА** گزه *гуфт*. гузаргоҳи кӯҳӣ.

**ГАЗАК** I گزک он чи баъд аз нӯшидани шароб барои фурӯ нишондани тезиву талхии он хӯрда мешавад (*аз қабили* хӯрдании намакӣ); **газак кардан** баъд аз нӯшидани шароб чизе хӯрдан.

**ГАЗАК** II گزک бо таъсири расидани ҳавои хунук ё об бадтар шудан ё варам кардани ҷароҳат, захм ё ягон иллати дигар, илтиҳоб; ◊ **ба газаки** *касе* **даво (на)шудан** фоида (на)доштан, даркор (на)шудан, ба дарди касе (на)хӯрдан.

**ГАЗАК** III گزک 1. фурсат, мавқеият. 2. навбати об дар зироат.

**ГАЗАКВОРӢ** گزکواری хӯрдание, ки газак шуда метавонад.

**ГАЗАН** گزن дар пойафзолдӯзӣ василаи оҳанӣ бо дами тез барои буридан ва тарошидани чарм.

**ГАЗАНГУБИН** گزانگبین 1. моддаи ширин, ки аз широбаи гиёҳи газ гирифта мешавад, дар истеҳсолоти қаннодӣ ва ширинисозӣ ба кор меравад. 2. дарахти ин гиёҳ, ки газангубин аз он гирифта мешавад.

**ГАЗАНД** I گزند зарар, зиён, осеб.

**ГАЗАНД** II گزند корди мӯзадӯзон.

**ГАЗАНДА** گزنده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **газидан**. 2. ҳар ҷонваре, ки мегазад ё неш мезанад: **мори газанда**, **саги газанда**. 3. *маҷ*. одаме, ки бо гапи худ (*бо игво ва бадгӯӣ*) ба касон зарар мерасонад.

**ГАЗАНДАГӢ** گزندگی амали газанда, газиш.

**ГАЗАНДРАСОН** گزندرسان зараррасон, осебрасон, зиёнрасон.

**ГАЗАР** گزر сабзӣ, бехӣ, зардак; **ҳалвои газар** ҳалвои сабзӣ.

**ГАЗВОР** گزوار чизҳои бофтае, ки бо газ ё метр андоза карда харидуфурӯш менамоянд (*аз қабили* чит, сатин *ва г.*), матоъ, порча, қумош: **газвор бофтан**, **газвор фурӯхтан**.

**ГАЗВОРБОФ** گزوارباف он ки газвор мебофад, бофандаи газвор.

**ГАЗВОРБОФӢ** گزوارباقی *исми амал аз* **газвор бофтан**; истеҳсоли газвор; касбу кори газворбоф.

**ГАЗВОРӢ** گزواری он чи аз матоъҳои газвор омода мешавад.

**ГАЗВОРФУРӮШ** گزوارفروش он ки порчаҳои газворӣ мефурӯшад (*аз қабили* чит, сатин *ва г.*).

**ГАЗВОРФУРӮШӢ** گزوارفروشی *исми амал аз* **газвор фурӯхтан**; касби газворфурӯш; дӯкон ё мағозаи фурӯшандаи газвор, баззозӣ.

**ГАЗ-ГАЗ** گزگز **:газ-газ шудани дандон**, *лаҳҷ*. ниҳоят ба хашму ғазаб омадани касе.

**ГАЗГУЗАР** گزگذر **:қубури газгузар** лӯлае, ки ба воситаи он газ мегузарад (*ё* мегузаронанд).

**ГАЗГУЗАРОН** گزگزران он ки ба хонаҳо ва биноҳо ё дигар иншоот газ мегузаронад, устои газ.

**ГАЗГУЗАРОНӢ** گزگزرانی *исми амал аз* **газ гузаронидан**; бо гази сӯзанда таъмин кардани хонаҳо, корхонаҳо *ва г.*, газрасонӣ.

**ГАЗГУН** گزگون газмонанд: **моддаи газгун**, **ҳолати газгун**.

**ГАЗГУНӢ** گزگونی газмонандӣ: **газгунии модда**.

**ГАЗГӮШ** گزگوش гӯшдароз, сихгӯш.

**ГАЗГӮШТ** گزگوشت камгӯшт, қоқина; лоғар, хароб.

**ГАЗГӮШТӢ** گزگوشتی газгӯшт будан, камгӯштӣ, қоқинагӣ; лоғарӣ, харобӣ.

**ГАЗДОР** گزدار газнок; **оби газдор** оби газнок, оби газноккарда.

**ГАЗДУМ** گزدم *ниг*. **каждум**.

**ГАЗЕТА** گزیته *кҳн., ниг*. **рӯзнома**.

**ГАЗИД//ГАЗИТ** گزید//گزیت *кҳн*. 1. боҷу хироҷ, андоз. 2. *ниг*. **ҷизя**.

**ГАЗИДА** گزیده *сифати феълии замони гузашта*

*аз* **газидан**; **газида гирифтан** *аз чизе* бо дандон канда гирифтан аз чизе.

**ГАЗИДАН** گزیدن 1. дандон задани инсон ва ё ҳайвон ба чизе, чизеро сахт ба дандон гирифтан. 2. неш задани ҷонварон ва ё ҳашарот; **лаб газидан** а) лабро ба таҳи дандон гирифтан (*барои ба ин воситаи рамз ҳайрат ва таассуфро фаҳмондан ё ба чизе ишора кардан ва г.*); б) *маҷ.* хомӯш шудан, лаб фурӯ бастан.

**ГАЗИНА** گزینه болғаи дастадарози мисгарон, ки бо он дохили зарфҳои мисинро фарох мекунанд.

**ГАЗИР** گزیر доруға, асас, посбони шаб.

**ГАЗИСТОН** گزیستان ҷое, ки дар он дарахти газ фаровон аст.

**ГАЗИШ** گزش *исми амал аз* **газидан**; неш задан.

**ГАЗКАФШЕР** گزکفشیر ба воситаи газ кафшершуда (ё шаванда); асбоб ва абзори кафшери газӣ.

**ГАЗКАФШЕРГАР** گزکفشیرگر устои челонгар, ки бо газ кафшер мекунад.

**ГАЗЛАК** گزلک *кит.* корд, нохунгир.

**ГАЗМ** گزم *ниг.* **газ**.

**ГАЗМА** *т.* گزمه посбони гашти шабона.

**ГАЗМОЛ** گزمال *гуфт.* дарзмол, уттӣ.

**ГАЗМОНАНД** گزمانند *ниг.* **газгун**.

**ГАЗИНА** گزینه *ниг.* **газна**.

**ГАЗНА** گزنه *бот.* гиёҳи алафӣ ва худрӯй, ки дар пояҳои барг ва соқаи он моддаи сӯзонандае вуҷуд дорад, ки ҳангоми расидан боиси сӯзиши сахти бадан мешавад.

**ГАЗНАЗОР** گزنه‌زار ҷое, ки газна зиёд мерӯяд.

**ГАЗНОГУЗАР** گزناگزر газнагузаронанда; **матои газногузар** матое, ки аз вай газ намегузарад.

**ГАЗНОК** گزناک *ниг.* **газдор**.

**ГАЗОБ** گزاب оби газнок, оби газдоркарда.

**ГАЗОБЕТОН** *р.* گزابیتان *сохт.* навъе аз бетони сабуки ковок, ки бо роҳи ба хамираи сементу оҳак дамидани ҳаво ё омехтани моддаҳои газдиҳанда рехта мешавад ва дар сохтмон ба кор меравад.

**ГАЗОБЕТОНӢ** گزابیتانی *сохт. мансуб ба* **газобетон**; аз газобетон сохташуда: **блокҳои газобетонӣ**.

**ГАЗОВАНГОН** گزاوانگان *кит.* бо шитоб, таъҷилан; **газовангон рафтан** бо шитоб рафтан.

**ГАЗОГЕНЕРАТОР** *лот.* گزاگنرتار *нав., тех.* дастгоҳе, ки сӯзишвории сахтро ба гази сӯзанда табдил медиҳад.

**газо(й)** گزا(ی) 1. *асоси замони ҳозира аз* **газоидан**. 2. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънии* газандрасон *ва* газанда: **ҷонгазо**, **мардумгазо**...

**ГАЗОИДАН** گزایدن *кит.* 1. *ниг.* **газидан**. 2. *маҷ.* газанд расондан, озор додан, ранҷондан, осеб расондан.

**ГАЗОЛИН** *лот.* گزالین *тех.* сӯзишвории моеъ, ки дар натиҷаи соф кардани нафт аз қисматҳои сабуки таркиботи он ҳосил мешавад ва аз он барои мошину ҳавопаймо *ва г.* бензин тайёр мекунанд.

**ГАЗОЛУД** گزآلود олудашуда бо газ: **ҳавои газолуд**.

**ГАЗОЛУДАГӢ** گزآلودگی олудашавӣ бо газ: **газолудагии муҳит**.

**ГАЗОЛУДӢ** گزآلودی *ниг.* **газолудагӣ**.

**ГАЗОН** گزان *феъли ҳол аз* **газидан**; дар ҳоли газидан, газанда.

**ГАЗОНДАН** گزاندن *шакли бавоситаи* **газидан**; 1. чизеро ба чизе маҳкам кардан, чизеро ба чизе мисли ин ки ба дандон мегазонда бошанд, устувор кардан; маҳкам гузоштан. 2. *маҷ.* ҷо гирондан, ҷо кардан; қапондан.

**ГАЗОПРОВОД** *р.* گزاپراواد қубури газгузаронӣ, газлӯла.

**ГАЗОФ//ГИЗОФ** گزاف беҳуда, ҳарза, беасос дурӯғ; **лофу газоф** суханони дурӯғу беҳуда, сафсата.

**ГАЗОФА//ГИЗОФА** گزافه *кит.* 1. аз ҳадду андоза берун, беҳад, беҳисоб. 2. беҳуда,

ҳарза.

**ГАЗОФГӮ(Й)** گزافگو(ی) беҳудагӯй, ҳарзагӯй.

**ГАЗОФГӮӢ** گزافگوئی беҳудагӯӣ, ҳарзагӯӣ.

**ГАЗОФКОР** گزافکار он ки дар корҳо ифроту муболиға кунад, беҳудакор.

**ГАЗОФКОРӢ** گزافکاری 1. ифрот, муболиға. 2. амали беҳуда.

**ГАЗОЯНДА** گزاینده 1. озордиҳанда. 2. кайфардиҳанда, ҷазодиҳанда. 3. зананда, кӯбанда.

**ГАЗПОШАК** گزپاشک *ҳ.* аслиҳаи газпошӣ.

**ГАЗСАНҶ** گزسنج *ниг.* **газченкунак**.

**ГАЗСИФАТ** گزصفت газмонанд, дорои сифати газ.

**ГАЗТАҚСИМКУНӢ** گزتقسیمکنی тақсими газ: **коргоҳи газтақсимкунӣ**.

**ГАЗТАНВИР** گزتنویر *ниг.* **газчароғ**.

**ГАЗТОЗАКУНАК** گزتازه‌کنک асбоби тозакунандаи газ аз дигар омехтаҳо, дастгоҳи махсус барои тасфияи газ.

**ГАЗТОЗАКУНӢ** گزتازه‌کنی тоза кардани газ: **нуқтаи газтозакунӣ**.

**ГАЗХЕЗ** گزخیز ҷои сергаз, минтақаи газхез, ҷое, ки газ зиёд дорад.

**ГАЗХОНА** گزخانه 1. ҷои нигоҳ доштани газ; газголдер. 2. *гуфт.* ошпазхонаи алоҳидае, ки бо учоқи (плитаи) газ муҷаҳҳаз аст.

**ГАЗҲОСИЛКУНӢ** گزحاصل‌کنی ҳосил кардани газ, истеҳсоли газ.

**ГАЗЧАРОҒ** گزچراغ чароғе, ки ба воситаи газ равшан мешавад.

**ГАЗЧЕНКУН** گزچنکن *тех.* асбоби андозагирии газ, ченкунаки газ, газсанҷ.

**ГАЗЧӮБ** گزچوب чӯби чоррахи суфтаи гилкорон, ки дар вақти андова кардан бо вай дар хамгашти девор ва пеши дарҳо рах мебароранд.

**ГАЙКА** *р.* گیکه ҳалқаи аз дарун печдору рӯяш бисёрпаҳлу, ки ба мурват тоб дода, қисмҳои мошину дастгоҳҳоро бо ҳам пайваст мекунанд.

**ГАЙКАТОБ** گیکه‌تاب тобдиҳандаи гайка; **калиди гайкатоб** асбобе, ки ба воситаи он гайкаро тоб дода, сахт ё суст мекунанд.

**ГАЙҲОН//ГЕҲОН** گیهان *кит.* дунё, ҷаҳон, олам.

**ГАЙҲОНХИДЕВ//ГЕҲОНХИДЕВ** گیهانخدیو *кит.* Худованд, Офаридгор, молики олам.

**ГАЛА//ГАЛЛА** گله 1. гурӯҳе аз чорпоён; рама: **галаи асп, галаи оҳу; галаи бесар** тӯдаи бераҳнамун, рамаи ба сари худ. 2. гурӯҳе аз чизҳои ҳамҷинс (*ба ин маъно асосан дар таркиби калимаҳои мураккаби* **галаосиё, галаҷазира**… *меоянд*); **гала-гала** галаҳои бисёр; **як гала** як тӯда, бисёр, миқдоран зиёд; **гала шудан** тӯда шудан, ҷамъ гаштан.

**ГАЛ(Л)АБАҲОДУР** گله‌بهادر *таър.* 1. сардори гурӯҳи сипоҳиён. 2. сипоҳии шуҷоъ ва нотарс; ҷасур, бебок, далер.

**ГАЛ(Л)АБОН** گله‌بان нигаҳбони рамаи чорпоён (*махсусан галаи аспон*); подабон, чӯпон.

**ГАЛ(Л)АБОНӢ** گله‌بانی бонӣ кардани гала; шуғли галабон; чӯпонӣ: **галабонӣ кардан**.

**ГАЛ(Л)АГОВ** گله‌گاو 1. якчанд гови аз гардан ба ҳам баста, ки дар хирманкӯбӣ ба кор мебаранд. 2. *маҷ.* бетартибӣ, тӯпаланг, ҳарҷу марҷ; **галагов кардан** а) говҳоро ба ҳам баста хирман кӯфтан; б) *маҷ.* талотӯб кардан, мағалу тӯпаланг барпо кардан.

**ГАЛ(Л)АДОР** گله‌دار дорандаи гала, соҳиби гала.

**ГАЛ(Л)АДОРӢ** گله‌داری дорои гала будан ва парвариши он, аспparварӣ.

**ГАЛАКТИКА** *ю.* گلکتیکه *нуҷ.* системаи бузурги ситораҳо, ки Офтоб бо тамоми сайёраҳояш ба он дохил мешавад, олами афлокӣ, низоми Роҳи Каҳкашон.

**ГАЛ(Л)АОСИЁ** گله‌آسیا 1. якчанд осиёи наздики ҳам воқеъшуда. 2. номи мавзее, ки дар он осиёбҳо зиёданд (*мас., Галаосиё дар Самарқанд*).

**ГАЛ(Л)АРАВ** گله‌رو чорвое, ки ба ҳадди ба гала ҳамроҳ кардан расидааст; ◊ **мардуми галарав** шахсе, ки ба мардум ҳамроҳ шуда,

баробарӣ карда ва улфат шуда метавонад.

**ГАЛ(Л)АСИТОРА** گله‌ستاره *ниг.* **бурҷ** 3.

**ГАЛ(Л)АСОҲИБӢ** گله‌صاحبی соҳиб ва молики гала будан, бадавлатӣ.

**ГАЛ(Л)АҶАЗИРА** گله‌جزیره гурӯҳи ҷазираҳое, ки наздик ба ҳам воқеъ шудаанд, маҷмаулҷазоир, архипелаг.

**ГАЛВАНИЗАТСИЯ** *ит.* گلونیزتسیه 1. *физ.* истифодаи ҷараёни доимии ниҳоят сусти барқ барои муолиҷа. 2. *физ.* ба воситаи электролиз бо филизе рӯкаш кардани ягон чиз.

**ГАЛВАНӢ** گلونی *физ.* ба воситаи галванизатсия пайдошаванда; **ҷараёни галвании барқ** ҷараёни ниҳоят сусти доимии барқ.

**ГАЛВАНОМЕТР** *ит.* گلونامتر *физ.* асбобест барои андоза кардани ҷараёни хеле сусти барқ.

**ГАЛЕРЕЯ** *фр.* گلریه 1. толори дарозрӯя, ки як тарафи қади онро ба ҷои девор поя ва сутунҳо ташкил медиҳанд. 2. роҳрави болопӯшидаи дарозии бино, ки қисматҳои ҷудогонаи онро ба ҳам мепайвандад, долон. 3. намоишгоҳи ашёи ҳунарӣ.

**ГАЛИФЕ** *фр.*گلیفه шими дӯхти махсус барои пӯшидан бо мӯза, ки аз зону болояш хеле васеъ аст.

**ГАЛЛА** گلّه *ниг.* **гала**.

**ГАЛЛОН** *англ.* گلان ченаки ҳисмҳои моеъ ва резон дар баъзе мамлакатҳо (*мас., дар Инглистон ба* 4,546 *л баробар аст*).

**ГАЛОГЕН(ҲО)** *ю.* گلاگن(ها) гурӯҳи унсурҳои химиявӣ, ки аз фтор, хлор, бром, йод ва астат иборат буда, дар ҷадвали химиявӣ зергурӯҳи алоҳидаро ташкил медиҳанд.

**ГАЛОГЕНӢ** گلاگنی *мансуб ба* **галогенҳо**; **чароғҳои галогенӣ** чароғҳои ниҳоят равшани баъзе воситаҳои нақлиёт, ки дар таркиби газҳои онҳо газҳои аз галоген ҳосилшуда (*одатан аз йод ё бром*) низ ҳастанд.

**ГАМАСТ** گمست як навъ санги камарзиш; чизи беарзиш, ҷамаст.

**ГАМБИТ** *фр.* گمبیت *варз.* усули бозии шатранҷ, ки дар аввали бозӣ бо мақсади зудтар ба ҳуҷум гузаштан ягон донаро муфт қурбон мекунанд.

**ГАМБУСАК** گمبسک *шакли тасғири* **гамбуск**; гамбуски хурд, гамбускча.

**ГАМБУСК** گمبسک 1. номи калонтарин гурӯҳи ҳашароти маъруф аст; **гамбуски саргинғелон** ҷинсе аз ҳашароти сиёҳи лӯндашакл, ки болҳояш аз рӯи ҷилд (парда) доранд, ҷуал. 2. *киноя аз* одами мисли гамбуск зишти зараррасони дар гирди чизе ҷамъшуда ва ба он часпида гирифта.

**ГАМБУСКВОР** گمبسکوار мисли гамбуск, гамбускмонанд.

**ГАМӢ** گمی заврақ, кема, як навъ киштӣ.

**ГАММА** I *ю.* گمّه *мус.* қаторовоз, қатори овозҳои пай дар паю мутаносиби пардаҳо (*байни авҷ ва акс*).

**ГАММА** II *ю.* گمّه *номи ҳарфи сеюми алифбои юнонӣ*; **усули гамма** *ҷугр.* усули геофизикии ҷустуҷӯи маъдан аз рӯи нурафкании радиоактивии ҷинсҳои кӯҳӣ.

**ГАММА-ШУОЪҲО** گمّه‌شعاعها *физ.* нурафкании электромагнитии кӯтоҳмавҷ, ки дар натиҷаи коҳиши ядроҳои радиоактив ва зарраҳои элементарӣ ҳангоми амалиёти якҷояи зарраҳои заряддор ба вуқӯъ меояд; *муқ.* **алфа-шуоъ**, **бета-шуоъ**.

**ГАНГ** I گنگ *гуфт.* тахтакана.

**ГАНГ** II گنگ 1. *кит.* каҷ, хамида. 2. номи дарё дар Ҳиндустон.

**ГАНГ** III گنگ *кҳн., тиб.* бемории, ки дар он буни мӯ мехорад ва то мӯйро накашанд, бемор ором намешавад.

**ГАНГБОР** گنگبار чанд ҷазира дар канори ҳамдигар.

**ГАНГОР** گنگار мори пӯстпартофта, море, ки пӯсташро иваз кардааст.

**ГАНГСТЕР** *англ.* گنگستر иштирокдори дастаи роҳзану ғоратгарон дар баъзе мамлакатҳо.

**ГАНГСТЕРИЗМ** *англ.* گنگستریزم роҳзанию ғоратгарии муташаккилона дар баъзе мамлакатҳо.

**ГАНД** گند *кит., ниг.* **ганда** 1.

**ГАНДА** گنده 1. гандида, бӯйгирифта, бадбӯй, вайроншуда. 2. бад, зишт; **одами ҷаҳлаш ганда** одами бадҷаҳл, шахси зудхашм, тез оташиншаванда; **ганда дидан** *касеро* бад дидан, нафрат доштан (*аз касе, чизе*); **ганда кардан** (*касе ё чизеро*) бад карда нишон додан (*касе ё чизеро*), бадгӯӣ кардан дар ҳаққи касе; **ганда шудан** бад шудан, вайрон шудан; **кори ганда кардан** кори бад кардан; ◊ **дилатон ганда нашавад** хафа нашавед, ғамгин нашавед; ҳамдардии маро қабул намоед, сабри ҷамил мехоҳам (*дар мавриди таъзия ба наздикони марҳум гуфта мешавад*).

**ГАНДАБАР** گنده‌بر дарави аввал ва маҳсули он; **ришқаи (юнучқаи) гандабар** бедаи дарави аввали юнучқа.

**ГАНДАБУР** گنده‌بر шохчае, ки баъд аз пиростани дарахт боқӣ мондааст ва ба сабзиши шохҳои дигар халал мерасонад.

**ГАНДАБУРИД** گنده‌برید *лаҳҷ.* шохи ноҳамвор буридашуда, ки нағз намесабзад; *муқ.* **гандабур**.

**ГАНДАБӮЙ** گنده‌بوی бӯи ганда диҳанда, бадбӯй, бӯйнок.

**ГАНДАГАП** گنده‌گپ гапаш нофорам, дағалгуфтор, бадгӯй, бадгап.

**ГАНДАГАПӢ** گنده‌گپی бадгапӣ, гандагӯӣ.

**ГАНДАГАРД** گنده‌گرد бадрафтор, бадахлоқ.

**ГАНДАГАШТ** گنده‌گشت *ниг.* **гандагард**.

**ГАНДАГӢ** گندگی бадӣ; бадкорӣ, разилӣ, пастӣ; **гандагӣ кардан** кори бад ва номаъқул кардан; бадӣ кардан дар ҳаққи касе.

**ГАНДАГӮ** گنده‌گو *ниг.* **гандагап**.

**ГАНДАГӮӢ** گنده‌گوئی гандагӯ будан, гандагапӣ.

**ГАНДАДАРАВ** گنده‌درو *ниг.* **гандабар**.

**ГАНДАДАҲОН** گنده‌دهان 1. он ки даҳонаш бӯи бад дорад. 2. *маҷ.* одами бадгап.

**ГАНДАДИМОҒ** گنده‌دماغ бо димоғи бад, зуд хафашаванда.

**ГАНДАДИМОҒӢ** گنده‌دماغی худхоҳӣ, мағрурӣ.

**ГАНДАКОР** گنده‌کار 1. он ки сифати кораш паст аст, кораш сарсарӣ аст. 2. зишткор, фасодкор, ҳаромкор.

**ГАНДАКОРӢ** گنده‌کاری 1. кори бесифат, кори номақбул. 2. кори паст ва зишт кардан; ҳаромкорӣ.

**ГАНДАМАҒЗ** گنده‌مغز *кит.* 1. бадхулқ; каҷбаҳс. 2. саркаш, мутакаббир, мағрур.

**ГАНДАМАҒЗӢ** گنده‌مغزی 1. ҳарзагӯӣ. 2. дуруштӣ, бадхулқӣ; каҷбаҳсӣ. 3. саркашӣ, мутакаббирӣ, мағрурӣ.

**ГАНДАНАВИС** گنده‌نویس он ки ҳусни хати бад дорад; *муқоб.* **хушнавис**.

**ГАНДАНАВИСӢ** گنده‌نویسی баднависӣ, ҳусни хати хуб надоштан.

**ГАНДАНО** گندنا *бот.* сабзаест аз ҷинси пиёз ва сир.

**ГАНДАПАРОН** گنده‌پران он ки суханонаш носанҷида, боло аз ҳад ва ҳамроҳ бо ҳақорату бадгапӣ аст.

**ГАНДАПАРОНӢ** گنده‌پرانی суханони носанҷида, подарҳаво ва ҳавоӣ гуфтан.

**ГАНДАПИР** گنده‌پیر 1. пири фартуту бадафт. 2. пири бадхислат ва бадатвор; пирсаг; **гандапир шудан** дар овони пирӣ хислатҳои бад пайдо кардан.

**ГАНДАХИШТАК** گنده‌خشتک *таҳқ.* одами бадрафтор, айёш, занбоз, занакбоз.

**ГАНДБОЛ** *англ.* گندبال *варз.* навъи тӯббозӣ, ки дар он тӯбро бо даст ба дарвозаи ҳариф мепартоянд.

**ГАНДБОЛБОЗ** گندبالباز *варз.* бозигари гандбол.

**ГАНДДАҲОН** گنددهان дорои даҳони бадбӯ.

**ГАНДДИМОҒ** گنددماغ *ниг.* **гандадимоғ**.

**ГАНДЗАДА** گندزده бӯйгирифта, бӯи бад дошта.

**ГАНДЗАДАГӢ** گندزدگی фосидшуда, бӯи бад доштагӣ, бадбӯй шудан.

**ГАНДЗУДО** گندزدا *тиб.* моддаҳои химиявие

монанди алкул (спиртӣ) *ва г.*, ки микробҳоро нобуд месозанд, зидди уфунат.

**ГАНДЗУДОӢ** گندزدائی истифода аз маводи гандзудо барои аз байн бурдани микробу бактерияҳо.

**ГАНДИДА** گندیده *сифати феълии замони гузашта аз* **гандидан**; вайроншуда, бӯйгирифта, бадбӯйшуда: **гӯшти гандида**.

**ГАНДИДАГӢ** گندیدگی *шакли дигари сифати феълии замони гузашта аз* **гандидан;** фосидшуда, бӯйгирифта, пӯсида.

**ГАНДИДАН** گندیدن вайрон шуда бӯи бад овардани чизе, фосид шудан.

**ГАНДӢ** گندی белаёқатӣ, фурӯмоягӣ, бадбӯӣ.

**ГАНДО** گندا 1. бӯи бад диҳанда, бадбӯӣ. 2. *маҷ.* нафратовар, нафратангез.

**ГАНДОБ** گندآب 1. оби олуда ва бадбӯй, оби ганда. 2. ботлоқ.

**ГАНДОБРАВ** گندآبرو ҷои ҷорӣ шудани оби бад ва олуда, ҷои ҷорӣ шудани обрезҳо.

**ГАНДОНДАН** گنداندن фосид ва ифлос кардан, бадбӯ кардан.

**ГАНДПИР** گندپیر *ниг.* **гандапир**.

**ГАНДУМ** گندم навъе аз ғалладона, ки аз орди он нон ва хӯрокҳои дигар мепазанд ва ҳамчун ғизои асосии инсон истеъмол мешавад; **гандуми баҳорӣ** гандуме, ки дар аввали баҳор кишта мешавад; **гандуми тирамоҳӣ** гандуме, ки дар тирамоҳ мекоранд ва зимистон дар зери барф мехобад; **гандуми тухмӣ** гандуме, ки барои кишт ҷудо карда мешавад; **гандуми хол** *киноя аз* холи гандуммонанди маҳбуба; **тухми гандум** гандуми тухмӣ; **гандум аз гандум бирӯяд, ҷав зи ҷав** (*зарб.*) барои таъкиди ба аслаш кашидани ҳар чиз гуфта мешавад; **гандум ҳама ҷо, пазанда ҷо-ҷо** (*зарб.*) ба ҳар кор мутахассис лозим аст.

**ГАНДУМАК** گندمک *бот.* алафи гандуммонанд, ки аввали баҳор мерӯяд.

**ГАНДУМБАРДОРӢ** گندمبرداری гирифтани ҳосили гандум, ҷамъоварии ҳосили гандум.

**ГАНДУМБИРЁН** گندمبریان гандуми дар дег бирёнкарда, ки ҳамчун хӯрдании хушк мехӯранд ё аз он талқон тайёр мекунанд.

**ГАНДУМБО** گندمبا оши гандумӣ, шӯрбои гандумӣ, ҳалим.

**ГАНДУМГУН** گندمگون ранги шабеҳ ба ранги гандум, гандумранг, сабзина.

**ГАНДУМГУНА** گندمگونه *ниг.* **гандумгун**.

**ГАНДУМГУНӢ** گندمگونی гандумгун будан.

**ГАНДУМДАРАВ** گندمدرو *ниг.* **гандумдаравӣ**.

**ГАНДУМДАРАВӢ** گندمدروی даравидани гандум; мавсими даравида гирифтани гандум.

**ГАНДУМЗОР** گندمزار ҷои кишти гандум, замини саросар гандум кошташуда: **замини гандумзор**.

**ГАНДУМИЁН** گندمیان хонаводаи бузурге аз гиёҳҳои яксола бо баргҳои дароз ва решаҳои афшон, ки дар ҳама ҷо ёфт мешавад.

**ГАНДУМИН** گندمین *ниг.* **гандумӣ**.

**ГАНДУМӢ** گندمی *мансуб ба* **гандум**; аз гандум тайёршуда; **нони гандумӣ** нони аз орди гандум пухта; **ё нони гандумӣ ё забони мардумӣ** (*мақ.*) инсон бояд ё дасти сахӣ ва ё забони ширин дошта бошад.

**ГАНДУМКОР** گندمکار он ки ба кишти гандум машғул аст, ғаллакор.

**ГАНДУМКОРӢ** گندمکاری кишти гандум, кишт кардани гандум, ғаллакорӣ.

**ГАНДУМКӮБ(А)** گندمکوب//گندمکوبه василае, ки бо он гандум мекӯбанд.

**ГАНДУМКӮБӢ** گندمکوبی кӯфтани гандум, кори кӯфта аз коҳ ҷудо кардани донаи гандум, хирманкӯбӣ.

**ГАНДУМКӮЧА** گندمکوچه як навъ таоми мисли шавла, ки аз гандуми кӯфта (бо иловаи лӯбиё, нахӯд ва гоҳе калла-поча) пухта мешавад.

**ГАНДУМНАМО** گندمنما монанд ба гандум; ◊ **гандумнамои ҷавфурӯш** он ки чизи сифатан бадро хуб карда нишон дода, одамонро фиреб медиҳад; фиребгар, қаллоб.

**ГАНДУМНАМОӢ** گندمنمائی гандумнамо бу-

дан, амали гандумнамо.

**ГАНДУМПАЗ(Ӣ)** گندم‌پز//گندم‌پزی вақти пухта ба дарав расидани гандум.

**ГАНДУМПОЯ** گندم‌پایه 1. пояи гандум. 2. гандумзор, замини гандум кошта; замини гандумаш даравидашуда.

**ГАНДУМРАНГ** گندم‌رنگ *ниг.* **гандумгун**; **гандумранг шудан** гандумгун шудан, сабзина гаштан.

**ГАНДУМФУРӮШ** گندم‌فروش он ки гандум мефурӯшад.

**ГАНДУМФУРӮШӢ** گندم‌فروشی амал ва шуғли гандумфурӯш; гандумфурӯшӣ кардан.

**ГАНДУМХЕЗ** گندم‌خیز замине, ки ҳосили фаровони гандум медиҳад, ҷои ҳосили баланди гандум.

**ГАНДУМҶӮШ** گندم‌جوش хӯроке, ки аз гандуми нимпаз пухта мешавад.

**ГАНДУМҶӮШАК** گندم‌جوشک *ниг.* **гандумҷӯш**.

**ГАНДУМШӮРАК** گندم‌شورک гандуми дар об пухтаи шӯрак.

**ГАНТЕЛ** *олм.* گنتیل *варз.* асбоби махсуси иборат аз ду кураи чӯянии ба дастаи кӯтоҳ пайваст, ки барои инкишофи мушакҳои дасту бозу бо он машқ мекунанд.

**ГАНҶ** گنج 1. тиллову нуқра ва ҷавоҳироти мавҷуд ё дар зери хок пинҳонкарда. 2. хазина, махзан, ганҷина; **ганҷи ниҳон** хазинаи махфӣ, дафина; **ганҷи ноёб** дурру гавҳари нодир; **панҷ ганҷ** *киноя аз* «Хамса»-и Низомии Ганҷавӣ; **ганҷ кушодан** боигарӣ кашф кардан; **дари ганҷ кушодан** *киноя аз* соҳиби ганҷ шудан, ганҷ ба даст овардан; **аз сухан ганҷу гуҳар рехтан** пурмаъни сухан кардан; ◊ **ганҷи Қорун** хазинаи пурсарвати афсонавӣ, ки ба Қорун тааллуқ дошта, бинобар хасисиаш ӯро замин бо ганҷаш фурӯ бурдааст; **ганҷ дар вайрона** а) симу зар ва чизи хубу гаронбаҳо дар ҷои назарногир ҳам буда метавонад; б) одамони донову зебо аз хонадони бечораву бенаво ҳам мебароянд.

**ГАНҶА** گنجه қафасаи дардор барои гузоштани либос ва дигар лавозимоти хона, ҷевон; сандуқи оҳанӣ барои гузоштани дороӣ.

**ГАНҶАВӢ** گنجوی *мансуб ба* шаҳри **Ганҷа** (Озарбойҷон); **Ҳакими Ганҷавӣ** лақаби шоири бузург Низомии Ганҷавӣ.

**ГАНҶАФШОНӢ** گنج‌افشانی нисор кардани ганҷу мол, афшондани ганҷу мол, ганҷбахшӣ.

**ГАНҶБАХШ** گنج‌بخش бахшандаи ганҷ, ганҷдеҳ, бахшандаи неъмату сарват.

**ГАНҶБАХШӢ** گنج‌بخشی амали ганҷбахш; саховатмандӣ.

**ГАНҶБОН** گنج‌بان хазинабон, нигаҳбони хазина.

**ГАНҶДОН** گنج‌دان ганҷгоҳ, ҷои нигоҳ доштани ганҷ.

**ГАНҶЁБ** گنج‌یاب 1. ёбандаи ганҷ. 2. *маҷ.* фоидабардор, баҳравар.

**ГАНҶИНА** گنجینه 1. ҷои ганҷдиҳӣ, ҷои нигаҳдошти нуқраву тилло ва ҷавоҳироти дигар, махзан, хазина, дафина. 2. *маҷ.* кони чизҳои қиматбаҳо; боигарӣ, сарват; **дари ганҷинаи** *чизеро* **кушодан** ганҷи бисёр ба даст овардан; ба истифода расонидан ё дастрас намудани чизҳои пурарзиш. 3. хоначае дар пешгоҳи хона барои нигоҳ доштани китоб ва чизҳои қиматнок.

**ГАНҶИНАДОР** گنجینه‌دار нигаҳдорандаи ганҷина, хазинадор, хазиначӣ.

**ГАНҶИНАСАНҶ** گنجینه‌سنج *кҳн.* хазинадор, хазинабон, мутасаддии нигоҳдошти хазина; он ки зару ҷавоҳирро санҷида, ба хазина қабул мекунад.

**ГАНҶӢ** گنجی 1. *марбут ба* **ганҷ**; шоистаи нигаҳдорӣ дар ганҷ, нигаҳдоришуда дар ганҷ. 2. *маҷ.* арзишманд.

**ГАНҶКОВ** گنج‌کاو ҷӯяндаи ганҷ, кобандаи боигарӣ.

**ГАНҶКОВӢ** گنج‌کاوی ганҷҷӯӣ, амали ганҷков.

**ГАНҶНОМА** گنج‌نامه *кит.* коғаз ё чизи дигар, ки дар он ҷои пинҳон кардани ганҷ ва миқдори чизҳои қиматбаҳои он нишон дода шудааст.

**ГАНҶОГАН** گنج‌آگن *кит.* он ки ганҷ меандӯзад, он ки молу сарват ҷамъ мекунад.

**ГАНҶПАРДОЗ** گنج‌پرداز бахшандаи ганҷ, сарфкунандаи сарват.

**ГАНҶРЕЗ** گنج‌ریز ганҷбахш, гуҳарбор.

**ГАНҶСАНҶ** گنج‌سنج он ки ганҷро мешиносад ва қиматашро таъйин карда метавонад, санҷандаи ганҷ.

**ГАНҶУР** گنجور *кит.* мутасаддии нигоҳдошти ганҷина, хазинадор, хизонадор.

**ГАНҶУРА** گنجوره 1. хазина, ҷои ганҷҳо. 2. анбор, ҷои нигоҳдории ашёи қимат.

**ГАНҶУРӢ** گنجوری амал ва шуғли ганҷур, хазинадорӣ.

**ГАНҶХОНА** گنج‌خانه ҷои нигоҳдории ганҷ, хазинахона, махзан.

**ГАНҶХУДО** گنج‌خدا *кит.* соҳиб ва молики ганҷ.

**ГАНҶҶӮӢ** گنج‌جویی *ниг.* **ганҷковӣ**.

**ГАНҶҶӮЙ** گنج‌جوی *ниг.* **ганҷков**.

**ГАП** گپ 1. сухан, калом, гуфтор; гуфтугӯ. 2. сухани беасос, лоф. 3. *маҷ., лаҳҷ.* гаштак; **гап-гап** а) гуфтугӯ, чақ-чақ, сӯҳбат; б) гапҳои беҳуда, овозаҳои ҳархела, миш-миш дар ҳаққи касе (чизе); **гапи беҳуда** сухани пуч, гапи бемаънӣ; **гапи беҷо** ҳарфи бемаврид; сухани ноҳақ; **гапи бофта** сухани беасос; **гапи дағал** сухани дурушт; **гапи дурӯғ** сухани норост, гапи аз ҳақиқат дур; **гапи дурӯғ по надорад** (*зарб.)*; **гапи духӯра** сухани думаънидор, гапе, ки ду хел – мусбат ва манфӣ фаҳмида мешавад; **гап(ҳо)-и кадучадор** суханҳои пичингдор, ҳарфи кинояомез; **гапҳои кӯчагӣ** а) суханҳои беасос, дурӯғ; овозаи дурӯғ ва беасос; б) суханҳои беадабона ва носазо; **гап(ҳо)-и майда-чӯйда** суханҳои беҳуда ва камасос, суханҳои беаҳамият ва камарзиш; **гапи муҳим** сухани зарур, гапи даркорӣ; **гапи нав // гапи тоза** сухани тоза; хабари тоза; **гап(ҳо)-и набуда(гӣ)** суханҳои беҳуда ва беасос; **гап(ҳо)--и пасту баланд** суханҳои тезу тунд; суханҳои ноҳамвори дағали дар вақти хашму ғазаб гуфташуда; **гапи пухта** сухани эътимоднок, гуфтори боварибахш; **гапи рост** сухани ҳақ; **гапи сахт** сухани дағал, ҳарфи дурушт; **гапи тоза** *ниг.* **гапи нав**; **гап(ҳо)и умумӣ** суханҳои ба ҳама маълум, суханҳои обшуста; **гап(ҳо)-и фачу бемаза** суханҳои бемаънӣ, гуфтори пучу беасос; **гапи хунук** сухани нофорам, ки шуниданаш ба кас ҳиссиёти бад мебахшад; **гапи хушк** сухани пуч ва бемаънӣ; сухани беамал; **гапи ширин // сухани ширин** сухани нарм ва гуворо, гапи форам, муомилаи ҳалимона; **мор ба гапи ширин аз хонааш баромадааст** (*мақ.*); **гап(ҳо)-и ғалатӣ** суханҳои аҷоиб; **гапи ҳақ** сухани рост; **гапу калоча** сухани майда-чӯйда, суханҳои бисёри саргуми беҳуда; **асли гап** моҳияти ҳаққи гап; моҳияти фикру масъала; **дар рафти гап** ҳангоми сӯҳбат, вақти муколама; **дар омади гап** дар ҷараёни сухан, зимнан; дар мавриди муносибати сухан; **таги гап** асли матлаб, моҳияти масъала; **хулласи гап** хулласи калом, хулоса; **бе ҳеҷ гап** лом нагуфта, бидуни эътироз; **як даҳан гап** сухани ниҳоят кам, як-ду ҳарф; **гап баромадан** ҳар гуна овоза ё миш-мишҳо пайдо шудан; **гап бофтан** суханҳои беҳуда гуфтан, гапи беасос гуфтан; **гап гирифтан** *аз касе* а) қавл гирифтан аз касе, ӯҳдадор кардан касеро; б) аз гуфтаҳои касе сирру асрорро фаҳмида гирифтан; суханчинӣ кардан; **гап гузаронидан** фикри худро маъқул кунонидан, раъйи худро тасдиқ кунонидан; **гап додан** а) бисёр гап задан, пургӯӣ кардан; б) лаққидан, гап фурӯхтан; в) *маҷ., лаҳҷ.* дар навбати худ зиёфати гаштакро додан; **гап доштан** чизеро гуфтанӣ будан, хоҳиши изҳор кардани чизе ба касе; **гап ёд додан** ба касе сухан омӯхтан, гуфтани чизеро омӯзондан, суханеро ба касе талқин кардан, ки дар фикри худи он шахс набошад; **гап задан** а) сухан гуфтан, ҳарф задан; гуфтугӯ кардан, мубодилаи афкор намудан; аз чизе сухан кардан, фикр баён намудан дар хусуси чизе; б) бо касе гуфтугӯ кардан барои розӣ кунондани он ба коре; **гап зада гап гирифтан** а) гуфтугӯ кардан, сӯҳбат намудан, мубодилаи афкор кардан; б) ҳарфе зада ҷавоби сазовор гирифтан, ба касе гапе гуфта баъд ба бало мондан; **гап занондан** *тарзи бавоситаи* **гап задан**; ба сухан даровардан, ба гуфтугӯ водор кардан; **гапи** *касеро* **буридан // сухани** *касеро* **буридан** гуфтори касеро қатъ кардан; ба гапзании касе халал расондан; **гапи** *касеро* **гардондан // сухани** *касеро* **гардондан** сухани касеро рад кардан; **гапи сахт задан** сухани дағал гуфтан; маломат кардан, муомилаи дурушт кардан бо касе; **гап кардан** *чизе ё касеро* овозаи бад паҳн кардан дар бораи чизе ё касе; бадном кардан касеро; **гап-гап кардан** гуфтугӯ кардан, сӯҳбат намудан, гап задан;

**гап кофтан** касеро гап занондан барои фаҳмида гирифтани чизе; кунҷковӣ кардан, тагпурсӣ кардан; **гап кушодан** гап сар кардан, сухан оғоз кардан (*дар бораи касе, коре*); бо мақсаде гаперо ба миён овардан; **гап маъқул кардан (кунондан)** сухан фаҳмондан, гап фаҳмонда розӣ кардан касеро; **гап наёфтан** аз гуфтани ҷавобе оҷиз мондан; чизе гуфта натавонистан; **гап омадан** фавран ба гуфтани чизе эҳтиёҷ пайдо шудан; забон боз шудан; фаро расидани мавқеи сухан гуфтан; **гап парондан ба** *касе* ягон сухани кинояомез ба касе расонда гуфтан, сухани ба асаби касе расандаро ба ӯ гуфтан; **гап партофтан** а) бо мақсади ба гуфтугӯ даровардани касе сухане гуфтан; ба духтарҳои ношинос сухан гуфтани касони беадаб; б) дар хусуси чизе сухан сар карда, раъйи касеро дар бораи он чиз фаҳмиданӣ шудан; луқма додан; **гап расидан ба** *касе* мавриди маломат гардидани касе аз боиси коре; **гап расондан ба** *касе* а) хабардор кардани касе аз чизе; б) ба маломату сарзаниш дучор кардан касеро; **гап сар кардан (намудан)** сухан оғоз намудан, ба суханронӣ шурӯъ кардан; **гап(на)форидан** майли суханшунавӣ (на)будан, майли гап гӯш кардан (на)доштан; **гап фурӯхтан** гапҳои беҳударо бисёр гуфтан, лаққидан, сафсата гуфтан; **гап чала мондан** *гуфт.* сухан нотамом мондан; хотима наёфта қатъ шудани баҳсе; **гап чидан** гап гӯш карда сирро фаҳмидан, суханчинӣ кардан; **гап-гап шудан** гуфтугӯ шудан, сухан рафтан; баҳс шудан; **гапу гапча шудан** овоза шудан, ба даҳони мардум афтодан; **гап шунидан** а) сухан гӯш кардан; б) мавриди маломат ва сарзаниш қарор гирифтан; **гап яла кардан** *гуфт.* гап сар кардан, сухан оғоз кардан; **гап аз як ҷо баромадан** ҳамфикр будан, мувофиқу муттафиқ будан (*доир ба* чизе ё иҷрои коре); **гапро ба болои** *чизе ё касе* **овардан** суханро ба касе ё чизе оид кунондан, дар аснои гуфтугӯ ба касе ё ба масъалае дахл кардан; **гапро ба худ гирифтан** суханеро ба худ дахлдор дониста мутаассир шудан, ранҷидан аз сухане; **гапро ба шӯхӣ гардондан** ба гуфторе оҳанги шӯхӣ додан, ба гапи ҷиддӣ ранги шӯхӣ додан; **гапро ба (дар) як ҷо мондан** ба як қарор омадан; масъаларо пухта кардан; **гапро бисёр кардан** бисёр гап задан, лақидан; **гапро гум кардан** чӣ гуфтани худро надониста мондан, риштаи суханро гум кардан; **гапи** *касе* **дар замин намондан** сухани касе бетаъсир намондан, беэътибор намондани ҳарфи касе; **гап дар (сари)** *чизе* **будан** сухан рафтан дар бораи чизе; ба чизе вобаста будани масъалае; **гапро дароз кардан** суханро кашол додан, бисёр гап задан; **гапро дигар кардан** а) мавзӯи суханро дигар кардан, гуфтугӯро тағйир додан; б) *маҷ.* аз раъй баргаштан, аз қарордод гаштан; **гапро дониста задан (гуфтан)** бо мулоҳиза сухан гуфтан, масъалаеро дуруст фаҳмида, дар бораи он чизе гуфтан; **гапро кашол додан** пургӯӣ кардан, гапро бисёр кардан; **гапро кӯтоҳ кардан** суханро мухтасар кардан; суханро қатъ кардан, аз гап бозистодан; **гапро харида гирифтан** гапе гуфта дар маломат мондан, боиси гапҳои зиёдатӣ шудан; **гапро як кардан** гапро пазондан, ба як қарор омадан, гапро ба як ҷо мондан; **гапро ба ҷояш хӯрондан** муносиби мавриду мақом гап задан, сухани хеле бамавқеъ гуфтан; **аз бинӣ боло гап задан** *ниг.* **бинӣ**; **аз гапи** *касе* **набаромадан** мувофиқи раъйи касе кор кардан, мувофиқи гуфтаи касе амал кардан; **аз гапи худ гаштан** ваъдахилофӣ кардан, ба қавлу қарордоди пешинаи худ пойдор набудан; **аз гап камӣ надоштан** гапдон будан, дар сухангӯӣ моҳир будан; **аз даҳони** *касе* **гапашро гирифтан** а) сухани касеро буридан; б) *маҷ.* касеро забонкӯтоҳ кардан; **аз** *касе* **гап намондан** аз масъала хабардор будан, ҳамаро донистан; **ба гап андохтан** ба гуфтугӯ даровардан, ҳарф занондан; **ба гап гирифтан** *касеро* ба гап андармон кардан касеро, ба гап андохта боздоштан касеро; **ба гап гӯш кардан** сухан шунавидан; мувофиқи гуфтаи касе амал кардан, розӣ шудан ба гуфтаи касе; **ба гапи** *касе* **гӯш андохтан** сухани касеро шунидан; мувофиқи гуфтаи касе амал кардан, сухани касеро ба эътибор гирифтан; **ба гап даровардан** розӣ кунондан; розӣ кунонда ба роҳи худ андохтан; **ба гап даромадан** сухан сар кардан, ба суханронӣ шурӯъ кардан; **ба гапи** *касе* **даромадан** а) ба гуфтаи касе эътибор додан, мувофиқи гуфтаи касе амал кардан; б) бовар кардан ба гапи касе; **ба гап рафтан** бо касе пасту баланд гап задан, тезу тунд шудан бо касе; **ба гап усто будан** гапдон будан, дар суханронӣ маҳорат доштан; **ба гап ҳамроҳ (қатӣ) шудан** ба гуфтугӯи дигарон ҳамроҳ шудан, ба сӯҳбат шарик шудан; **ба гап ҷома пӯшондан** а) доди сухан додан, бо обу ранг сухан кардан; б) аз ҳад зиёд таъриф карда сухан гуфтан; **таги гапро фаҳмидан** ҳақиқати ҳолро донистан, моҳияти масъаларо дарк кардан; **таноби гап канда шудан** риштаи сухан бурида шудан,

қатъ гардидани гуфтор; **(як) гапи** *касеро* **ду накардан** итоаткор будан, фармудаи касеро бегуфтугӯ иҷро кардан; **гап дар ин (он) ки**… масъала дар ин ҷост, ки …; **гап ҳамин**… ҳамин тавр…, беҳтараш ҳамин…; **боз як гапе буд** афвпазир буд, бахшидашаванда буд, дарди бахайр буд; **ин гапи дигар**… ин беҳтар аст (*таъбири изҳори розигӣ ва қаноатмандӣ аз коре ё сухане);* **ин чӣ гап, ки**... аз рӯи кадом қоида…, кай дида шудааст, ки…; **рости гап** ҳақиқатан, дар ҳақиқат; дурусттараш; **хуб гап** хуб мешуд, хуб буд; қаноатманд шудан мумкин аст; **чӣ гап?** чӣ воқеа рӯй дод?, чӣ ҳодиса шуд?, чӣ шуд?; **гап кашол (аст)** ҳалли коре ё масъалае дар таъхир будан, ҳоло нарасидани фурсати иҷрои коре; **рости гапро гуфтан** ҳақиқати ҳолро баён кардан, асли воқеаро гуфтан…; **таги гапро напурсида** ҳақиқати ҳолро нафаҳмида, ба масъала сарфаҳм нарафта; **тахти гапро пурсидан**… аз моҳияти масъала хабардор шудан, ҳақиқати ҳолро фаҳмидан хоҳӣ...; **хеле гап ҳаст** гап кашол, гап бисёр; вақти зиёде лозим аст; **ҳеҷ гап нашудан** ҳодисае рӯй надодан, осебе нарасидан; **ҷои гап набудан** худ аз худ равшан будан; бешакку шубҳа; **гап аз гап баромадан** як гап сабаби гуфтани гапи дигар шудан, аз як гап гапи дигар сар задан; **гап нагузаштан** эътибор надодани сухан; **гап гурехтан** ҳусни тафоҳум аз байн рафтан; муносибат вайрон шудан; **гап (на)пухтан** ба як қарор (на)омадан, созиш карда натавонистан; **гап дар байн (дар ҳамин ҷо) мондан** аз ин сухан ҳеҷ касро хабардор накардан, ин сухан ба берун набаровардан; **дар байн гап гузаштан** аз якдигар ранҷидан, муносибат каме бад шудан; **гапи бисёр ба хар бор** (*зарб.*) сухани зиёдатӣ зарар меоварад, фоида надоштани пургӯӣ; **гапи хона ба бозор (ба кӯча) рост намеояд** (*зарб.*) шароити ҳар ҷоро ба назар гирифтан; **нонро (нона) калон газу гапро (гапа) калон назан** (*зарб.*) бештар будани зарари калонгапию манманӣ нисбат ба зарари пурхӯрӣ (*дар мавриди насиҳат гуфта мешавад*); **як гап сию ду (шасту чор, сесаду шаст) пахлу дорад** (*зарб.*) (*дар мавриди таъкиди зарурати андеша карда гап задан гуфта мешавад);* ҳар сухан маънои зиёде дорад; **гап-гап** овоза, гапу калоча; **гап-гап аст, ки**… овоза аст, ки; ◊ **гапи калон** кори шоёни таҳсин; хуб аст, бисёр хуб мешавад; **хуб гап** *(дар мавриди изҳори қаноатмандӣ аз коре гуфта мешавад);* **гап якто!** қарор қатъист, дигар хел намешавад!;

**ГАПБАРДОР** گپبردار он ки ба гапи сахт ё танбеҳ тоб меоварад, аз гап ё танқид намеранҷад; итоаткор.

**ГАПБОЗ** گپباز хушчақчақ; гапдон; аскиягӯй, ҳазлгӯй.

**ГАПБОЗӢ** گپبازی духӯра ва кинояомез гап задан, суханбозӣ.

**ГАПБОФ** گپباف он ки суханҳои беасос мегӯяд; аз худ гап мебофад; дурӯғгӯй.

**ГАПБОФӢ** گپبافی суханҳои бисёри беасос гуфтан, дурӯғгӯӣ.

**ГАПГАРДОНӢ** گپگردانی *исми амал аз* **гап гардондан**; эътироз, гапро набардошта зуд ҷавоби рад додан.

**ГАПГИР** گپگیر *ниг.* **гапдаро**.

**ГАПГИРӢ** گپگیری *исми амал аз* **гап гирифтан**; касеро ба гап андохта гап гирифтан, аз рӯи гуфтори касе бохабар шудан аз сирру асрори ӯ.

**ГАПГУЗАРОНАК** گپگزرانک баҳс, мунозира; гапгузаронӣ кардан, зӯр зада гапи худро маъқул кунонданӣ шудан, мунокиша.

**ГАПГУЗАРОНӢ** گپگزرانی *исми амал аз* **гап гузарондан**; **гапгузаронӣ кардан** гапи худро ба касе бо исрор маъқул кунониданӣ шудан.

**ГАПДАРО** گپدرا ба гап гӯшдиҳанда, фармонбардор, итоаткор, гаправ: **бачаи гапдаро**.

**ГАПДОН** گپدان сухандон, моҳир дар гапзанӣ.

**ГАПДОНӢ** گپدانی ба гап усто будан, маҳорат дар нутқ, суханронӣ.

**ГАПДУЗД** گیدزد касе, ки дар ҷамъомадҳо гап намезанад, аммо гапҳои ба худаш даркориро чида мегирад, гапгир; гапчин.

**ГАПДӮСТ** گپدوست дӯстдори ҳар гуна сӯҳбатҳо; сергап, пургӯй.

**ГАПЗАНӢ** گپزنی *исми амал аз* **гап задан**; сухангӯӣ, гуфтор; гуфтугӯ.

**ГАПЗАНОН** گپزنان *феъли ҳол аз* **гап задан** дар ҳолати гап задан, дар асnои сухангӯӣ; маслиҳат кардан бо касе; **гапзанон кардан** а) бо ҳам сӯҳбат кардан; б) маслиҳат кардан, ба қароре омадан.

**ГАПӢ** گپی *гуфт.* ошно будан, шинос будан, оштӣ будан; **гапӣ набудан** ошно набудан; б) оштӣ набудан.

**ГАПКАЛОН** گپ کلان *ниг.* **калонгап**.

**ГАПКОВ** گپ کاو гап пурсида хабар ҷамъ-кунанда, гапҷӯй; кунҷков.

**ГАПКОВӢ** گپ کاوی *исми амал аз* **гап кофтан**; барои донистани чизе касеро бо пурсиш ба гап водор кардан; кунҷковӣ.

**ГАПНАБАРДОР** گپنبردار *ниг.* **гапнобардор**.

**ГАПНАБАРДОРӢ** گپنبرداری ба танбеҳ ва гапи сахт тоб наовардан, гапбардор набудан.

**ГАПНОБАРДОР** گپنابردار ба танқиду сар-заниш тобнаоварда; *муқоб.* **гапбардор**; зудранҷ.

**ГАПНОГИР** گپناگیر *ниг.* **гапнодаро**.

**ГАПНОДАРО** گپنادرا гапношунав; якрав, гарданшах: **одами гапнодаро, бачаи гапнодаро**.

**ГАПНОФАҲМ** گپنافهم бефаҳм, бефаросат, кундзеҳн.

**ГАПНОШУНАВ** گپناشنو гапнодаро, гардан-шах, якрав.

**ГАППАРОНӢ** گپپرانی *исми амал аз* **гап парондан**; бо кинаву пичинг ҳарф задан, ба касе расонида гап задан.

**ГАППУРСӢ** گپپرسی барои фаҳмидани чизе касеро ба гап андохтан.

**ГАПРАВ**گپرو гапдаро, итоаткор.

**ГАПФАҲМ** گپفهم бофаросат, бофаҳм, зирак.

**ГАПФУРӮШ** گپفروش *маҷ.* он ки бисёр гап мезанаду дар амал коре намекунад; пургӯй, лаққӣ, сафсатафурӯш.

**ГАПФУРӮШӢ** گپ فروشی *маҷ.* бисёр гап зада амалан коре накардан; сафсатагӯӣ; **гапфурӯшӣ кардан** гапи хушку холии бисёр гуфтан; сафсата гуфтан.

**ГАПХӮР** گپخور *маҷ.* 1. шахси гапбардор, хомӯш. 2. *лаҳҷ.* иштироккунандаи гаштак, гаштакӣ.

**ГАПХӮРӢ** گپخوری *лаҳҷ.*, *маҷ.* иштирок кардан дар гаштак.

**ГАПЧА** گپچه **:гапу гапча** а) гапи майда-чӯйда; б) овозаҳои росту дурӯғ, миш-мишҳо.

**ГАПЧИН** گپچین *маҷ.* он ки сухани шахсеро ба дигаре мерасонад, хабаркаш, суханчин.

**ГАПЧИНӢ** گپچینی *исми амал аз* **гап чидан**; хабаркашӣ, суханчинӣ.

**-гар** گر *пасванди калимасоз, ки бо калимаҳо ҳамроҳ омада, маъноҳои зеринро медиҳад*: 1. кунанда, дорандаи касбу шуғле: **коргар, барзгар, ситамгар**. 2. созандаи чизе: **заргар, дуредгар**, **оҳангар**. 3. соҳиб, дорандаи чизе: **тавонгар**.

**ГАР** I گر 1. *шакли кӯтоҳшудаи* **агар**. 2. ҳарчанд, гарчанд, гарчанде ки…, бо вуҷуди он ки…

**ГАР** II گر *кит.* хориш, реш, қӯтур (*дард*).

**ГАРАВ** گرو 1. он чи дар назди касе гузошта, дар ҳудуди арзиши он пул қарз мегиранд (*ба шарте, ки он чиз баъд аз адои қарз ба соҳибаш бозгардонида мешавад*), раҳн; **гарав кардан (мондан)** чизеро ба гарав гузоштан, васиқа; **гарав шудан** ба гарав гузошта шудан; **ба гарав гирифтан** ба касе пуле дода, дар иваз мулк ё моли вайро амонатан гирифтан; **ба гарав додан** ба гарав мондан. 2. чизе, ки барои коре шарт бастаанд; **гарав бастан** шарт бастан дар бораи коре (чизе); **гарав бохтан** бо касе шарт баста, мағлуб шудан; **гарав бурдан** шарти бо касе бастаро бурдан; дар коре ғолиб омадан; дар мусобиқа ғалаба кардан. 3. кафил, зомин; **ҷон гарав, ҷома гарав** (*зарб.*) бо ҳар роҳе, ки бошад.

**ГАРАВБАНДӢ** گروبندی *исми амал аз* **гарав бастан**; бастани гарав, шарт бастан.

**ГАРАВГИР** گروگیر он ки чизеро дар бадали чизе ба гарав гирифтааст.

**ГАРАВГИРӢ** گروگیری *ниг.* **гаравкашӣ**; гарав гирифтан.

**ГАРАВГОН** گروگان 1. он ки бо мақсади аз тарафи одамони манфиатдори ӯ иҷро гардидани талаботи гаравгирифтагон ғайриқонунӣ дастгир шудааст. 2. *ниг.* **гаравӣ**.

**ГАРАВГОНГИРӢ** گروگانگیری касе ё чизеро

барои ба даст овардани ҳадафҳои гуногун ба гарав гирифтан (*ба тасарруф даровардан*).

**ГАРАВГУЗОР** گروگذار он ки амвол ё ашёи қимати худро ба гарав мегузорад.

**ГАРАВГУЗОРӢ** گروگذاری амали гаравгузор; маҳал ё ҷои ба гарав гузоштан.

**ГАРАВДЕҲ** گروده *ниг.* **гаравдиҳанда**.

**ГАРАВДИҲАНДА** گرودهنده он ки чизеро дар бадали чизе ба гарав мондааст.

**ГАРАВДОР** گروداр *ниг.* **гаравгиранда**.

**ГАРАВИДАН** گرویدن 1. бовар кардан, мӯътақид шудан ба касе; имон овардан. 2. моил шудан, майл кардан ба касе, гароидан.

**ГАРАВИШ** گروش *исми феълӣ аз* **гаравидан**; имон, эътиқод; гаравидан.

**ГАРАВӢ** گروی 1. чизи ба гарав мондашаванда, марҳун, раҳин. 2. он ки барои коре ҳамчун гарав нигоҳ дошта шудааст, гаравгон.

**ГАРАВКАШӢ** گروکشی чизеро ба тасарруфи худ ба хотири баргардонидани мол ё чизи дигар даровардан, то молик ва соҳиби он маҷбур ба баргардонидани қарз шавад.

**ГАРАВМОН** گرومان *ниг.* **гаравдиҳанда**.

**ГАРАВНОМА** گرونامه *ниг.* **гаравхат**.

**ГАРАВОНДАН** گرواندن *шакли бавоситаи* **гаравидан**; ба гаравидан водоштан, ба гаравидан маҷбур кардан.

**ГАРАВПУЛӢ** گروپولی маблағе, ки аз ҳисоби ба гарав мондани чизе ба даст омадааст.

**ГАРАВХАТ** گروخط хати гарав, ҳуҷҷате, ки барои чизи ба гарав мондашуда дода мешавад.

**ГАРАВХОНА** گروخانه ҷое, ки чизҳоро ба мӯҳлати муайян гарав монда, пул қарз мегиранд, ломбард.

**ГАРАЖ** *фр.* گرژ бино барои нигоҳдорӣ, таъмири ҷорӣ ва бо сӯзишворӣ таъмин кардани автомобилу тракторҳо *ва г.*

**ГАРАМ** گرم *шакли ихтисоршудаи* **агарам** (**агар маро**).

**ГАРАНГ** گرنگ 1. камҳуш, сустфаҳм, кундзеҳн. 2. ҳайрон, саргум; **гаранг-гаранг** саргарангона, бехудона; **гаранг кардан** ҳайрон кардан, саргум кардан; **гаранг шудан** (**гаштан**) гиҷ шудан, худро гум кардан, чӣ кор кардани худро надониста мондан, ҳайрон шудан.

**ГАРАНГӢ** گرنگی камфаҳмӣ, кундзеҳнӣ.

**ГАРАНГНАМО** گرنگنما он ки ба назари кас кундзеҳну бефаҳм менамояд, мисли гаранг.

**ГАРАНГШУДА** گرنگشده *сифати феълии замони гузашта аз* **гаранг шудан**; дар ҳоли гарангӣ қарор гирифтан, гаранг шудан.

**ГАРГИН** گرگین *кит.* 1. бемории хоришдор, гирифтори дарди гар. 2. чиркин, ифлос.

**гард** گرد 1. *асоси замони ҳозира аз* **гардидан** *ва* **гаштан**. 2. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънои* аз ҷое ба ҷое раванда, гарданда: **дарёгард**, **шабгард**, **роҳи мошингард**. 3. гардиш, гардиш кардан. 4. *маҷ.* чарх, осмон, рӯзгор.

**ГАРД** گرد 1. чангу ғубор, хокреза; зарраҳои майдаи ҳар чиз, ки ба шакли чангу ғубор даромадааст (*мас.*, *гарди орд*). 2. *маҷ.* чизи ночиз, чизи беарзиш; **гардҳои барф** зарраҳои барф; **гарди гул (растаниҳо)** маҳсули шукуфаи гули растаниҳои тухмдор; **гарду чанг // чангу гард** чангу ғубор; **гарду ғубор** чангу хок; **гард ангехтан** чанг баровардан; **гард-гард кардан** а) майда-майда кардан, реза-реза кардан; б) *маҷ.* ба хок яксон кардан, гард аз чизе баровардан; **гард-гард шудан** майда-майда шудан, реза-реза шудан; шикаста пора-пора шудан; ◊ **гарди ғам** нишонаи ғам, асари андӯҳ; **гарди ҷоеро хӯрдан** ба шароиту ҳолати ҷое ё чизе нағз шинос шудан; воқиф шудан аз қоидаву қонун ва сирру асрори ҷое; **гард аз** *чизе* **баровардан** тамоман поймол карда нобуд сохтан, нест у нобуд кардан; **ба домани** *касе* **гарде нишастан** айбдор (доғдор) шудани касе, халал расидан ба обрӯю эътибори касе; **гардаш ҳам намемонд** ба куллӣ нобуд мешуд; ҳеҷ чиз намемонд.

**ГАРДА** گرده 1. хока; хокаи сиёҳи ангишт, ки наққошон ба кор мебаранд. 2. як навъ қолиби наққошӣ, ки бо сӯзанзанӣ рӯи коғаз тахти чизе кашида мешавад ва онро бо сӯзанакҳо ба тахтае часпонда, ба рӯи он хокаи ангишти чӯбро мепошанд, то ки

тарҳи нақш ба он чиз гузарад, яъне нусха мегиранд.

**ГАРДАК** گردک 1. тухми шабушк, ришк. 2. *бот.* гарди наринаи шукуфаи гулҳо, гардбарг.

**ГАРДАН** گردن 1. қисме аз бадан, ки байни сар ва танаи одам, ҳайвонот, парандагону хазандагон *ва м.ин.* воқеъ аст. 2. ҷои танги байни даҳон ва шиками зарфҳо, гардани зарфҳо ва асбобҳои дигар: **гардани кӯза, гардани шиша; ба гардани**… ба зиммаи…, ба ӯҳдаи…; **бо гардани баста** бо дили нохоҳам, маҷбуран; **бо гардани кач** бо аҷзу нотавонӣ; фармонбардорона, мутеона; **гардан буридан** куштан; **гардан додан** а) тан додан; тобеъ шудан; б) розӣ шудан ба коре; **гардан задан** сар бурида куштан; **гардани** *касеро (чизеро)* **ба банд овардан** касеро (чизеро) ба қайди худ даровардан, мутеи худ кардан; **гардани** *касеро* (*чизеро*) **шикастан** касе ё чизеро мағлуб кардан; нобуд кардан; **гардани шахро мулоим кардан** одами якравро ба ифоқа овардан; **гардан кашидан** нофармонӣ кардан, аз итоат сар тофтан; **гардан ниҳодан (***ба касе, коре***)** таслим шудан; фармонбардорӣ ва итоат кардан; розӣ шудан ба душворие; **гардан тофтан** саркашӣ намудан; **гардан фуровардан** тобеъ шудан, итоат кардан; розӣ шудан, тан додан (*ба коре*); **гардан ёрӣ надодан** хуши касе наомадан, ба коре майл накардан; **гардан кач кардан** (*дар пеши касе***)** изҳори аҷзу нотавонӣ кардан ба касе, зорию илтимос кардан аз касе; **гардан хам намудан** таслим шудан, итоат кардан; **аз гардан соқит кардан** аз зиммаи худ дур кардан, масъулияти кореро ба ӯҳда нагирифтан; аз сар соқит кардан; **ба гардан гирифтан** а) қабул кардан, ба зимма гирифтан, ӯҳдадор шудан; б) иқрор шудан ба гуноҳе; **ба гардани** *касе* **афтодани** *чизе* ба зиммаи касе бор шудани масъулияти чизе; **ба гардани** *касе* **бори гарон шудан** ба зиммаи касе бор шудан, боиси дарди сари касе гаштан; **ба гардани** *касе* **бор кардани** *чизе* а) зӯран ё бо фиреб ба зиммаи касе гузошта шудани чизе, касеро маҷбуран ба ягон чиз мутасаддӣ кардан; б) ба зиммаи касе вогузоштан чизеро, ӯҳдадор кардан касеро ба коре; **айбро ба гардани** *касе* **мондан** гуноҳи худро ба дигаре бор кардан; гуноҳе карда, худро ба канор гирифтан; **бори худро ба гардани** *касе* **андохтан** вазнинии худро ба дӯши касе гузоштан, мушкили худро ба зиммаи касе гузоштан; **як сару гардан баланд будан** *аз касе* а) имтиёз доштан бар касе, беҳтар будан нисбат ба каси дигар; б) қадбаланд будан нисбат ба каси дигар; **гуноҳ ба гарданаш** айби худаш, худ гунаҳкор аст; **гардани хамро шамшер намебурад** (*зарб.*) итоаткор аз нохушиҳо эмин аст; шахси хоксор ҳамеша осуда аст.

**ГАРДАНА** گردنه 1. воситаи пайвасткунандаи ду қисми ягон чиз, асбоб *ва г.*; ҷои борик ва танги ягон чиз, асбоб *ва г.* 2. роҳи борику пурпечу хами байни кӯҳҳо, гузаргоҳи кӯҳӣ. 3. *ҷугр.* ҷои борики ду хушкии воқеъ дар об, ки онҳоро ба ҳам мепайвандад, барзах.

**ГАРДАНАГИР** گردنه‌گیر дузд, роҳзан; дузди сари гардана.

**ГАРДАНАФРОЗ** گردن‌افراز *ниг.* **гарданфароз**.

**ГАРДАНАФРОХТА** گردن‌افراخته 1. *маҷ.* сарбаланд, боифтихор. 2. рушду нумувкунанда, сабзанда.

**ГАРДАНБАНД** گردن بند 1. ҳар чизе аз матоъ, ки ба гардан баста ё печонда мешавад (*мас.*, *шарф*, *галстук ва г.*). 2. асбоби зинат, ки занон ба гардан мебананд, гулӯбанд, ғафабанд, тавқ. 3. афзоре аз чарм ё чизи дигар, ки ба гардани асп, хар, саг баста мешавад, қилода.

**ГАРДАНБОРИК** گردن‌باریک 1. он ки (ё он чи) гардани борик дорад, борикгардан. 2. *маҷ.* шишаи арақ.

**ГАРДАНБУРИДА** گردن‌بریده *ниг.* **гарданканнда**.

**ГАРДАНГИР** گردن‌گیر гиребонгир; он ки гардан мегирад.

**ГАРДАНГОҲ** گرنگاه *ниг.* **гардана**.

**ГАРДАНҒАФС** گردن‌غفس 1. он ки гардани ғафс дорад, гарданаш пургӯшти фарбеҳ аст: **шикамкалони гарданғафс**. 2. *маҷ.* гарданшах, якрав, гапнодаро.

**ГАРДАНҒАФСӢ** گردن‌غفسی гарданшахӣ, якраҳагӣ, гапнодаройӣ.

**ГАРДАНДА** گردنده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **гардидан**. 2. гирдгарданда, чархзананда; **гарданда гардун** *кинояи аз* осмон. 3. кӯчанда, он ки аз ҷое ба ҷое меравад. 4. нопойдор, мутағаййир.

**ГАРДАНДАГӢ** گردندگی *шакли дигари сифати*

*феълии замони ҳозираи* **гарданда**; дигаргунӣ, тағйир, таҳаввул.

**ГАРДАНДАРОЗ** گردندراز он ки (ё он чи) гардани дароз дорад, дарозгардан.

**ГАРДАНДАРОЗӢ** گردندرازی сарбаландӣ, сарафрозӣ; бартарӣ.

**ГАРДАНДОДАГӢ** گردندادگی сарсупурдагӣ, фармонбардорӣ, мутеӣ.

**ГАРДАНЗАН** گردنزن бурандаи сар; ҷаллод.

**ГАРДАНӢ** گردنی 1. чарми нарме, ки зери кучан мегузоранд. 2. шаллоқи паси гардан, зарбае, ки ба паси гардани гунаҳкор ба даст зада мешавад, бунигарданӣ: **гарданӣ задан**.

**ГАРДАНКАНДА** گردنکنده *таҳқ. калимаи дашном ба маънои* мурдан беҳ, нобакор, разил, бадкирдор; гарданшикаста.

**ГАРДАНКАҶ** گردنکج 1. он ки (ё он чи) гарданаш каҷ аст. 2. *маҷ.* бечора, нотавон, дасткӯтоҳ.

**ГАРДАНКАШ** گردنکش саркаш, фармоннобардор, худдонам, гапногир, якраҳа.

**ГАРДАНКАШӢ** گردنکشی 1. саркашӣ, нофармонӣ, беитоатӣ: **гарданкашӣ кардан**. 2. исёнгарӣ, исён, балвогарӣ.

**ГАРДАНКӮТОҲ** گردنکوتاه он ки гардани кӯтоҳ дорад, кӯтоҳгардан.

**ГАРДАНО** گردنا *кит.* 1. сихкабоб, кабоби сихӣ, навъи кабоби гӯшт. 2. *маҷ.* мусиқӣ, навои паст.

**ГАРДАНОВАР** گردنآور *кит.* қавӣ ва далер, ҷасуру паҳлавон.

**ГАРДАНОН** گردنان *кит.* сарварон, бузургон, соҳибқудратон.

**ГАРДАНПЕЧ** گردنپیچ 1. порчае, ки барои нигаҳдорӣ аз сармо ё аз гарду хок ба гардан мепечонанд, *ба монанди* шарф; *муқ.* **гарданбанд** 1. 2. *варз.* яке аз тарзҳои гӯштингирӣ.

**ГАРДАНПЕЧОНАК** گردنپیچانک *ниг.* **гарданпеч**.

**ГАРДАНТОБӢ** گردنتابی саркашӣ, аз кори фармуда сар тофтан; **гардантобӣ кардан** сарпечӣ кардан, итоат накардан.

**ГАРДАНФАРОЗ** گردنفراز сарбаланд, ифтихорманд.

**ГАРДАНФАРОЗӢ** گردنفرازی сарбаландӣ, ифтихормандӣ.

**ГАРДАНШАХ** گردنشخ якрав, гапнодаро, қайсар.

**ГАРДАНШАХӢ** گردنشخی якравӣ, қайсарӣ.

**ГАРДАНШИКАСТА** گردنشکسته 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **гардан шикастан**; он ки (ё он чи) гарданаш шикастааст. 2. *таҳқ.* нобакор, гарданбурида.

**ГАРДАР** گردر *кит.* замини ноҳамвор ва дорои пастиву баландиҳо.

**ГАРДАФШОНӢ** گردافشانی гардолуд кардан.

**ГАРДБАРГ//ГАРДАНБАРГ** گردبرگ//گردنبرگ *ниг.* **гардак** 2.

**ГАРДГИР** گردگیر ғилофи резинӣ, ки рӯи пайванди ду чиз мепӯшонанд, то монеи нуфуз ё гузаштани чангу ғубор шавад.

**ГАРДГИРАК** گردگیرک *бот.* узви растанӣ, ки ҳангоми гардолудшавӣ барои қабули гард хизмат мекунад.

**ГАРДГИРИФТА** گردگرفته *сифати феълии замони гузашта аз* **гард гирифтан**; чизе, ки онро гарду ғубор пӯшондааст, чангзада.

**ГАРДГИРӢ** گردگیری амали пок кардани хоку ғубор аз рӯи чизе.

**ГАРДДОН** گرددان *бот.* қисми болоии наринаи гул, ки дар он гардак (2) ҳосил мешавад.

**ГАРДДОРШАВӢ** گرددارشوی *ниг.* **гардолудшавӣ**.

**ГАРДЕРОБ** *фр.* گرداب ҷои кашида мондан ва нигоҳ доштани либосҳои рӯй дар биноҳои ҷамъиятӣ, либосхона, ҷойлибос.

**ГАРДИДАН** گردیدن 1. давр задан, чархидан. 2. гаштан, роҳ рафтан; гардиш кардан, аз ҷое ба ҷое рафтан. 3. аз ҳоле ба ҳоле даромадан, тағйир ёфтан. 4. шудан; **роҳӣ гардидан** ба роҳ даромадан, равона шудан; **гардидани фалак ба коми** *касе киноя аз* омад кардани кори касе; **гард**! равона шав! биё, рафтем!: **гард, ҳамроҳ меравем**!; **гардам // аз сарат**

**гардам** фидоят шавам, садқаат шавам (*навозиш ва эҳтиром ба касе*).

**ГАРДИНА** گردینه резаҳои хурдтарин ё чанг, ки аз кӯфтан ё сахт совида гард-гард кардани чизҳо ба вуҷуд меояд.

**ГАРДИШ** گردش 1. гирдгардӣ, чархзанӣ, даврзанӣ: **чарх ба гардиш даромад**. 2. сайру гашти кӯтоҳмуддат, сайру тамошо, тамошо карда роҳ рафтан. 3. рафтор, ҳаракат. 4. чанбари чизҳои доирашакл: **гардиши доира, гардиши ғалбер**. 5. *маҷ.* тағйирот, дигаргунӣ, таҳаввулот. 6. ҷои ба тарафи дигар баргаштани роҳ, хамгашти роҳ, гардишгоҳ; **гардиши сар** гирд гаштани сар, сарчархзанӣ (*аз беморӣ*); **гардиши фалак** а) чархи фалак; даври замон; б) *маҷ.* тақдир, қисмат; **бо гардиши фалак** а) бо гузашти рӯзгор; б) *маҷ.* бо хости тақдир; **гардиш додан** *шакли бавоситаи* **гардиш кардан; гардиш кардан** а) чарх задан, давр задан; б) роҳ рафтан барои тафарруҷ, сайру гашт кардан; в) тоб хӯрдан, ба тарафи дигар гаштан; **дар гардиш будан** чарх задан, дар ҳолати даврзанӣ будан; **дар гардиш даромадан** давр задан, чарх задан; дар даври даст ба даст гузаштан: **ҷоми май дар гардиш даромад**.

**ГАРДИШБОБ** گردش‌باب мувофиқ ба сайру гардиш, боби гардиш.

**ГАРДИШГАР** گردشگر сайёҳ, саёҳатгар, ҷаҳонгард.

**ГАРДИШГАРӢ** گردشگری сайёҳӣ, ҷаҳонгардӣ, сайру саёҳат.

**ГАРДИШГОҲ** گردشگاه 1. ҷои ба тарафе баргаштани роҳ, хамгашти роҳ. 2. сайргоҳ, ҷои гардиш.

**ГАРДИШДОР** گردش‌دار гардишнок; **телпаки гардишдор** телпаки гирдаи чанбардор.

**ГАРДИШКУНОН** گردش‌کنان *феъли ҳол аз* **гардиш кардан** дар ҳоли гардиш, гардиш карда истодан.

**ГАРДӢ** گردی 1. як навъ матои пахтагии гулдори тунук, ки аз он бештар рӯймол ва баъзан курта медӯзанд: **рӯймоли гардӣ**. 2. *варз.* огоҳ кардани фарзини ҳариф аз маҳвшавӣ дар бозӣ.

**ГАРДКАМ** گردکم *гуфт.* нидое, ки қиморбозон вақти ба бозӣ партофтани буҷул ва бозӣ кардани ҳамаи сарқимор мегӯянд; **гардкам задан** а) қиморбозӣ кардан; б) бозӣ кардан ба тамоми сарқимор. 2. *маҷ.* то охир, бебаргашт.

**ГАРДКАШАК** گردکشک *тех.* асбоби гарду чангро ба худ кашанда, ки барои тоза кардани ҳавои хона истифода бурда мешавад.

**ГАРДНОГУЗАР** گردناگذر чангногузар; чизе, ки хосияти нагузаронидани чангу гардро дорад.

**ГАРДНУРӢ** گردنوری нурии хока, поруи резареза.

**ГАРДО** گردا он чи мегардад, гарданда, гардон.

**ГАРДОБА** گردآبه гардсӯз, ки аз орду об ва равғану шир тайёр карда мешавад.

**ГАРДОГАРД** گرداگرد гарданда, он чи мегардад.

**ГАРДОЛУД** گردآلود олуда ба гард, гарднок, ба чанг олуда ва ғӯтида; **гардолуд шудан** *бот.* ба воситаи гард бордор шудан (-и гул).

**ГАРДОЛУДА** گردآلوده *ниг.* **гардолуд**.

**ГАРДОЛУДШАВӢ** گردآلودشوی *бот.* аз гарддон ба гардгирак ё ба ҳуҷайратухм рехтани гард, ки боиси бордорӣ мегардад.

**гардон** گردان 1. *асоси замони ҳозира аз* **гардон(и)дан**. 2. *ҷузъи пасини калимаҳои мураккаб ба маънои* гардонанда, даврзананда: **балогардон**, **обгардон**, **саргардон**…

**ГАРДОН** گردان *сифати феълии замони ҳозира ва феъли ҳол аз* **гардидан**; чизи дар сайру ҳаракати мусалсал буда, чизи даврзананда; чархзананда; **гардуни гардон** фалаки гарданда; **гардон шудан** чарх задан, ба чархзанӣ даромадан; **гардон-гардон кардан** (**чойро**) *гуфт.* барои серранг ва бомаза шудани чойи навдамкарда онро ба пиёлае гирифта, боз баргашта ба чойник рехтан (*қабл аз чойкашӣ*), ба такрор гардондан; **гардон-гардон пурсидан** *гуфт.* гаштаю баргашта пурсидан, такрор ба такрор пурсидан.

**ГАРДОНА** گردانه *тех.* сарчарх, чархи калони гардонанда, ки чархҳои дигари таҷҳизотро мегардонад.

**ГАРДОНАНДА** گرداننده 1. *тарзи баво–ситаи* **гарданда**; ба ҳаракат дароранда, чархонанда. 2. идоракунанда. 3. *маҷ*. тағйирдиҳанда, дигаргункунанда.

**ГАРДОН(И)ДАН** گرداندن//گردانیدن *тарзи бавоситаи* **гардидан**. 1. чарх занондан, давр занондан, гардиш додан, ба ҳаракат овардан. 2. тофтан, ба тарафи дигар хамондан, каҷ кардан. 3. табдил додан; мубаддал сохтан, аз ҳоле ба ҳоле бадал кардан. 4. ақиб партофтан, зада ақиб андохтан, дур кардан, рондан. 5. бозовардан, пас овардан, баргардонидан. 6. рад кардан; пас фиристодан. 7. қат кардан, тоб додан. 8. чаппа кардан. 9. пиёларо пур аз чой карда, баргашта ба чойник рехтан: гардон-гардон кардан: **чойро гардондан**. 10. *ҳамчун феъли ёридиҳанда дар феълҳои таркибии номӣ ба маънои* кардан, намудан *меояд*: **душман гардондан**, **дӯст гардондан**, **танг гардонидан**, **гардондан** *аз чизе* боздоштан аз чизе; тағйир додани роҳи ҳаракати чизе; **варақ гардондан** варақ задан; **дами** *чизеро* **гардондан** суръати ҳаракати чизеро паст кардан; суст кардани шиддати чизе; **заминро гардондан** замини киштро рӯгардон (побел) кардан; шудгор кардан; **раъйи** *касеро* **гардондан** фикри касеро тағйир додан; **рӯй гардондан аз** *касе* ё *чизе* а) ба тарафи дигар гаштан; рӯй тофтан аз касе ё чизе; б) даст кашидан, сарфи назар кардан аз касе ё чизе; **рӯй гардондан ба** *касе* ё *чизе* ба касе ё чизе нигоҳ кардан, ба тарафи касе ё чизе нигаристан, рӯ овардан; **тасбеҳ гардондан** *д*. донаҳои тасбеҳро дар ришта ангушт зада, зикри Худо карда («субҳоналлоҳ»), паси ҳам гузаронидан; **аз роҳ гардондан** ба рафтани касе монеъ шудан; аз рафтан боздоштан касеро; аз роҳи рафта пас овардан касеро.

**ГАРДПОШ** گردپاش гардпошак, абзоре барои пошидани гард ё моддаҳои заҳрдор барои рафъи офатҳои гиёҳӣ *ва г*.

**ГАРДПОШАК** گردپاشک *кишов*. мошини махсус ё дастгоҳе, ки ба воситаи он ба растаниҳо чанги доруҳо пошида мешавад.

**ГАРДУН** گردون 1. чарх, ароба. 2. фалак, сипеҳр, осмон. 3. рӯзгор; дунё, даҳр; **гарданда гардун** осмони даввор, фалаки гардон; **то ба гардун бурдан** ба осмон расондан; хеле баланд кардан.

**ГАРДУНА** گردونه *кит*. ароба, навъе аз ароба барои кашидани борҳои вазнин ва тӯпҳо.

**ГАРДУНГУЗОР** گردون‌گزار 1. гузоранда ва сайркунандаи осмон; гузаранда аз осмон. 2. *маҷ*. тезрав, тезраванда ва асаркунанда.

**ГАРДУНКАШ** گردون‌کش он чи гардун (ароба)-ро мекашад, кашандаи гардун.

**ГАРДУНКУЛОҲ** گردون‌کلاه сарбаланд, иззатманд, бузургвор.

**ГАРДУННАВАРД** گردون‌نورد фалак–паймо, осмонгард; ◊ **нолаи гардуннаворд** оҳу нолаи ниҳоят баланд.

**ГАРДУНСАВОР** گردون‌سوار *маҷ*. тезрав, тундрав, тезтак; **рахши гардунсавор** аспи тезрав, аспи даванд.

**ГАРДУНШУКӮҲ** گردون‌شکوه баландмар–таба, бо шаъну шавкат; пуриқтидор.

**ГАРДУХОКӢ** گردوخاکی олудашуда ба гарду хок.

**ГАРДФИШОН** گردفشان гарду ғубор аф–шонанда; хокистарафшон.

**ГАРДЧЕНКУНАК** گردچنکنک гардсанҷ, андозагири гарду ғубор.

**ГАРДЧИН** گردچین резачин, ҷмаъкунандаи хурду резаҳои ҳар чиз.

**ГАРЕВА//ГИРЕВА** گریوه//گیریوه *кит*. пушта, тал, теппа; **гарева навардидан** баландиву пастиро тай кардан, кӯҳу кӯталҳоро гузаштан; ◊ **ин гареваи сахт** дунё.

**ГАРЗА//ГУРЗА** گرزه навъе аз мори калони заҳрдор.

**ГАРЗАН** گرزن тоҷи махсуси подшоҳони каёнӣ будааст, ки бо занҷири тилло бар болои тахт дар ростои сари подшоҳ меовехтаанд ва гӯе ороишёфта бо сад дона марвориди ҳар кадом ба андозаи тухми гунҷишк будааст.

**ГАРМ** گرم 1. дорои дамои бештар аз дамои бадани инсон ё дамои муҳити атроф; боҳарорат, ҳароратдор; *муқоб*. **сард, хунук** (*мас*., *оби гарм, ҳавои гарм*); доғ, тафсон: **оши гарм**, **бӯи хуши нони гарм**; **дами гарм** а) нафаси ҳароратдор; б) *маҷ*. хӯроки гарми обдор, таоми одии обакӣ. 2. ҳароратдиҳанда: **либоси гарм**; **на сарду на гарм** мӯътадил (*оид ба* об, ҳаво); **гарм омадан** (-и ҳаво) аз меъёр зиёд будани

гармии ҳаво (-и фасле). 3. *маҷ.* пурҷӯшу хурӯш, самимӣ: **сӯҳбатамон хеле гарм буд**; **гарму сӯзон (ҷӯшон)** хеле боҳарорат, бо самимият; 4. *маҷ.* бомеҳр, бомуҳаббат, дилкаш: **нигоҳи гарм, чеҳраи гарм**; **гарм кардан** а) ҳарорат додан (*мас.*, *об, ош, хонаро*), тафсондан; б) *киноя аз* барангехтани меҳри касе ба касе; рағбат пайдо кунондан (ба коре); **дили** *касеро* (*ба коре*) **гарм кардан** майлу рағбати касеро ба коре бедор кардан; **гарм шудан** а) тафсидан, ҳароратнок шудан; б) *маҷ.* пурҷӯшу хурӯш гаштан, авҷ гирифтан, равнақ ёфтан; **ситорааш гарм** одами дилкашу дилпазир; **тани гарм** тани зинда; одами зинда; **гарм будан** *ба коре* бо рағбати тамом машғул будан бо коре; **гарми** *чизе* **будан (шудан)** сахт ба коре машғул будан, саргарми коре будан; **гарм тофтан** а) хуб писанд афтодан; б) шинос намудан, аз ин пеш гӯё шинос будан; **гарму сардро дидан** неку бад ва сабукию сахтии зиндагиро аз сар гузаронидан; **гарму хунук кардан** а) ҳарорати чизеро мӯътадил гардондан (*мас.*, *обро*); б) *маҷ.* бо дуову ҷоду нисбат ба касе меҳру муҳаббат ё баръакс нафрату кароҳат барангехтан; **бозори** *чизеро* **гарм кардан** ривоҷу равнақ додан чизеро, авҷ гирондан кореро; **бозори** *чизе* **гарм шудан** ривоҷу равнақ доштан; серхаридор будани чизе; **даст ба оби хунук (гарму хунук) назадан** кореро иҷро накардан; меҳнат накардан; эркагӣ карда бекор гаштан; **як об гарм кунанд**… ягон маърака гузаронанд, ягон маросим барпо намоянд.

**ГАРМА** گرمه меваи пешпазак.

**ГАРМАК** گرمک 1. боқилаи дар об ҷӯшонидашуда. 2. навъе аз харбузаи дарунсурхи хушбӯ, ки барвақт мепазад, ҳандалак.

**ГАРМАКФУРӮШ** گرمک‌فروش фурӯшандаи гармак.

**ГАРМАЛАФ** گرم‌علف *бот.* як навъ алафи ботлоқӣ бо гулҳои зард.

**ГАРМБӮСӢ** گرم‌بوسی бӯсидан аз рӯи меҳру самимият.

**ГАРМГОҲ** گرم‌گاه *кит.* 1. ҷои гарм, макони гарм. 2. вақти нимрӯзӣ, вақти гармии ҳаво дар нисфирӯз, пешин.

**ГАРМДИЛ** گرم‌دل 1. *ниг.* **дилгарм**. 2. *маҷ.* ошиқ, дилдода, дилбаста.

**ГАРМДИМОҒ** گرم‌دماغ *маҷ.* маст, арбадакеш; сармаст, сархуш, мағрур.

**ГАРМДИМОҒӢ** گرم‌دماغی *маҷ.* сармастӣ, ғурур.

**ГАРМДОР** گرم‌دار ба шавқ оваранда, гарм доштани чизе (*мас.*, *маҳфил*); ба шӯру шавқ оваранда.

**ГАРМДОРУ** گرم‌دارو *ниг.* **занҷабил**.

**ГАРМИБАР** گرمی‌بر *тех.* баранда ва гузаронандаи гармӣ.

**ГАРМИБАРДОР** گرمی‌بردار *ниг.* **гармитобовар**.

**ГАРМИБАРДОРӢ** گرمی‌برداری гармибардор будан, гармитобовар будан.

**ГАРМИБАХШ** گرمی‌بخش *ниг.* **гармидиҳанда**.

**ГАРМИГУЗАРОН** گرمی‌گزران *ниг.* **гармибар**.

**ГАРМИГУЗАРОНӢ** گرمی‌گزرانی интиқоли гармӣ; хосияти интиқоли ҳарорат дар ҷисмҳо.

**ГАРМИҒУНҶОИШ** گرمی‌غنجایش зарфияти гармӣ дошта, тоқати гармӣ доштан.

**ГАРМИДИҲАНДА** گرمی‌دهنده он чи гармӣ медиҳад, гармидеҳ.

**ГАРМИДОР** گرمی‌دار он ки таб ва ҳарорати бадан дорад, аз сабаби гармии миҷоз, на аз сабаби беморӣ, гарммизоҷ.

**ГАРМИДӮСТ** گرمی‌دوست *ниг.* **гармихоҳ**: **рустаниҳои гармидӯст**.

**ГАРМИЁН** گرمیان як навъи кишмиш.

**ГАРМИИВАЗКУНАК** گرمی‌عوض‌کنک *тех.* абзори таъвизи гармӣ.

**ГАРМИИВАЗКУНӢ** گرمی‌عوض‌کنی *тех.* мубодилаи гармӣ, таъвизи гармӣ.

**ГАРМИНИГОҲДОР** گرمی‌نگاه‌دار қобилияти гармиро нигоҳдоранда, гарминогузарон.

**ГАРМИНИГОҲДОРӢ** گرمی‌نگاه‌داری нигоҳдорандаи гармӣ, гарминогузаронӣ.

**ГАРМИНОГУЗАР** گرمی‌ناگزر василае, ки гармиро намегузаронад, оиқи гарминогузарон.

**ГАРМИПАЗИР** گرمی‌پذیر гармопазир, қабулкунандаи ҳарорат, гузаронандаи гармӣ,

ҳароратгиранда.

**ГАРМИСАНҶ** گرمی‌سنج андозагири гармо.

**ГАРМИТОБОВАР** گرمی‌تاب‌آور ба гармо тобоваранда, дорои хосияти вайроннашавӣ ё зарарнабинӣ аз ҳарорати баланд.

**ГАРМИХОҲ** گرمی‌خواه киште, ки ба нашъунамояш гармӣ бештар лозим аст, гармидӯст.

**ГАРМИЧА** گرمیچه бемории пӯст, ки ба сабаби аз гармӣ зиёд арақ кардани инсон дар шакли доначаҳои хурд дар рӯй ва бадан пайдо мешавад.

**ГАРМӢ** گرمی 1. гарм будан, ҳарорат, тафс; *муқоб*. **сардӣ, хунукӣ**: **гармии бадан, гармии офтоб, гармии ҳаво**. 2. *маҷ*. ҷӯшу хӯруш, ривоҷу равнақ, авҷу барор: **гармии бозӣ, гармии бозор, гармии кор, гармии тамошо**. 3. *маҷ*. самимият, меҳрубонӣ. 4. *маҷ*. хашмгинӣ, оташинӣ, ғазабнокӣ; ҳолати тезу тундӣ; **гармӣ додан** *ба чизе* гарм кардан чизеро; ◊ **гармию сардии рӯзгорро дидан (чашидан)** неку бади ҳаётро аз сар гузарондан; **чашмро гармӣ бурдан** андак ба ғанаб рафтан.

**ГАРМКИНӢ** گرم‌کینی *кит*. душманӣ ва бадбинии сахт.

**ГАРМКУНАК** گرم‌کنک *гуфт*. абзор барои гарм кардани хона дар фаслҳои хунуки сол: **гармкунаки барқӣ**.

**ГАРМКУНАНДА** گرم‌کننده он чи гармӣ меорад, абзори гармкунак.

**ГАРМКУНӢ** گرم‌کنی *исми амал аз* **гарм кардан**.

**ГАРМҚОҚ** گرم‌قاق нони тунуки дар танӯр пухташуда; умуман нони дар мангана хушконидашуда.

**ГАРММИЗОҶ** گرم‌مزاج 1. он ки мизоҷ – табиаташ гарм аст; *муқоб*. **хунукмизоҷ**. 2. серғайрат, серҳаракат; оташмизоҷ, тундхӯ, хунгарм.

**ГАРМНАФАС** گرم‌نفس хушсӯҳбат; хушмуомила.

**ГАРМНИГОҲ** گرم‌نگاه он ки нигоҳи гарм дорад, нигоҳаш самимӣ ва меҳрубонона аст.

**ГАРМО** گرما ҳавои гарм, гармии ҳаво; рӯзҳои баландии ҳарорати ҳаво; *муқоб*. **сармо**: **дар гармои тобистон**, **гармову сармо**; **мавсими гармо** тобистон.

**ГАРМОБА** گرمابه ҷои шустушӯ, ки оби гарм дорад, ҳаммом.

**ГАРМОБАБОН** گرمابه‌بان ҳаммомӣ, мутасаддӣ ва саркори ҳаммом, ҳаммомчӣ.

**ГАРМОБАДОР** گرمابه‌دار соҳиби гармоба, ҳаммомӣ, дорои ҳаммом.

**ГАРМОГАРМ** گرماگرم дар ҳолати гарм будан, дар вақти гармиаш, хунук нашуда.

**ГАРМОГАРМӢ** گرماگرمی **:дар гармогармӣ** а) дар вақти гарм будан; б) дар ҳолати мувофиқ ва мусоид, дар вақташ, дар айни вақташ, дар айни ҷӯшу хурӯши коре.

**ГАРМОДАРМОНӢ** گرمادرمانی истифода аз гармо барои табобат ва афзоиши ҷараёни хун; термотерапия.

**ГАРМОЗАДА** گرمازده *сифати феълии замони гузашта аз* **гармо задан**; он ки аз гармои сахти тобистон бемор шудааст, офтобзада.

**ГАРМОЗАДАГӢ** گرمازدگی *шакли дигари сифати феълии замони гузашта аз* **гармозада**; беморие, ки бо сабаби дар зери гармии сахт ва дамои баланд мондан пайдо шуда, боиси сустиву заифӣ, партофт ва тундии набзи бадан мешавад, офтобзадагӣ.

**ГАРМОИШ** گرمایش амали гарм кардани биноҳо бо об ё ҳавои гарм аз тариқи муассисаҳои махсус (*маркази гармодиҳӣ ва г.*).

**ГАРМОИШӢ** گرمایشی *тех. мансуб ба* **гармоиш**; дорои хусусият ё амалкарди гармкунандагӣ.

**ГАРМОӢ** گرمائی 1. *мансуб ба* **гармо**. 2. он ки зуд эҳсоси гармӣ кунад ва дар баробари гармо камтоқат бошад.

**ГАРМОН** *ю.* گرمان *мус*. асбоби мусиқии тугмачадори маъруф, ки ба воситаи дам садо мебарорад; *муқ*. **аккордеон** ва **баян**.

**ГАРМОНИЯ** *ю.* گرمانیه 1. бо ҳам (хеле) дар мувофиқат будани қисмҳои як чизи бутун, мутаносибии ҷузъ ва кулл, ҳамоҳангӣ, мавзунӣ. 2. *мус*. як соҳаи назарияи мусиқӣ, ки таълимоти дуруст ҷӯр кардани овозҳоро дар оҳангсозӣ дар бар мегирад. 3. *мус*. номи

аккордҳои ҷудогона.

**ГАРМОННАВОЗ** گرمان‌نواز он ки гармон менавозад, навозандаи гармон.

**ГАРМОСАНҶ** گرماسنج *ниг.* **ҳароратсанҷ**.

**ГАРМОТАШХИС** گرماتشخیص *нав.* ташхиси бемориҳо ба воситаи гармо, термо–диагностика.

**ГАРМОҲАНГ** گرم‌آهنگ 1. гуворо, хуш–гувор, дилпазир, дилнишин. 2. *ниг.* **гармрафтор**.

**ГАРМПУРСӢ** گرم‌پرسی пурсопурсии гарму ҷӯшон, аҳволпурсии самимона.

**ГАРМРАВ** گرم‌رو *кит.* 1. тундрав, тезрав; чусту чолок. 2. *маҷ.* машғул, саргарм. 3. дар тасаввуф – солик, роҳрави роҳи тариқат.

**ГАРМРАФТОР** گرم‌رفتار 1. тундрав, тезрафтор. 2. чусту чолок, чобук; серҳаракат.

**ГАРМРУХСОР**گرم‌رخسار гармрӯй, хуш–чеҳра, дилпазир.

**ГАРМРӮ(Й)** گرم‌رو(ی) соҳиби рӯи зебо, хушрӯ; ситорагарм, дилкаш.

**ГАРМСАЙР** گرم‌سیر *ниг.* **гармрав** 1.

**ГАРМСАРӢ** گرم‌سری 1. муҳаббат, меҳрубонӣ. 2. мастиву сархушӣ, арбадакашиву ҷанҷолӣ.

**ГАРМСЕЛ** گرم‌سیل боди гарми хушк, ки ба набототу ҳайвонот зарар мерасонад, боди сӯзон.

**ГАРМСЕЛЗАДА** گرم‌سیل‌زده мевае, ки аз гармсел осеб дидааст.

**ГАРМСЕР** گرم‌سیر минтақае, ки дар бештарин фаслҳои сол ҳавояш гарм мешавад, минтақаи ҳорра.

**ГАРМСЕРӢ** گرم‌سیری *мансуб ба* **гармсер**.

**ГАРМСӮҲБАТ** گرم‌صحبت он ки сӯҳбаташ форам аст, хушсӯҳбат.

**ГАРМТАБЪ** گرم‌طبع *ниг.* **гармmизоҷ**.

**ГАРМТАК** گرم‌تک *кит.* 1. тезтак, тездав, тундрав. 2. тундрон, тезрон.

**ГАРМТОЗ** گرم‌تاز бо шитоб даванда, тундрав, тезрав.

**ГАРМХЕЗ** گرم‌خیز зудхез, тезрав, чусту чолок.

**ГАРМХЕЗӢ** گرم‌خیزی *маҷ.* тундравӣ, чобукӣ, тезӣ, тундрав будан.

**ГАРМХОНА** گرم‌خانه 1. хона(ча)и гарм–тарини ҳаммом ва гармоба, бухорхона. 2. бинои оинабандӣ барои парвариши кӯчатҳо ва зироаткорӣ дар ҳамаи фаслҳои сол; хонаи махсус, ки дар он растаниҳои гармиталаб парвариш карда мешаванд.

**ГАРМХУН** گرم‌خون 1. одами боғайрату серҳаракат; чаққон. 2. тундмизоҷ, тез, дилтанги зудоташиншав.

**ГАРМХУНӢ** گرم‌خونی 1. боғайратӣ, чобукӣ, чусту чолок. 2. тундмизоҷӣ, тезӣ.

**ГАРМХУШК** گرم‌خشک *ниг.* **гармқоқ**.

**ГАРМХӮ** گرم‌خو *маҷ.* хушхулқ, хушахлоқ.

**ГАРМХӮӢ** گرم‌خوئی *маҷ.* хушхӯӣ ва хуштабъӣ, меҳрубонӣ.

**ГАРМЧАШМА** گرم‌چشمه чашмаҳои дорои обҳои гарми табобатӣ.

**ГАРМЧЕҲРА** گرم‌چهره *ниг.* **гармрӯ**.

**ГАРМҶӮШӢ** گرم‌جوشی сӯҳбат ва гуфтугӯи гарму самимӣ.

**ГАРМШАВӢ** گرم‌شوی 1. *исми амал аз* **гарм шудан**; ҳароратгирӣ. 2. барангехтан, оташин шудан; **гармшавии сӯҳбат** авҷ гирифтан, тафсидани сӯҳбат.

**ГАРМШИКАМӢ** گرم‌شکمی *кит.* оз, ҳирс, тамаъкорӣ.

**ГАРНА** گرنه *шакли кӯтоҳшудаи* **агарна**.

**ГАРНИЗОН** *фр.* گرنیزان қисмҳои ҳарбӣ, ки дар шахр, қалъа ё истеҳкоми мудофиавӣ ҷойгир шудаанд, бошгоҳи ҳарбӣ, подгон.

**ГАРНИЗОНӢ** گرنیزانی *мансуб ба* **гарни–зон**; **хизмати гарнизонӣ** хизмати ҳарбӣ дар гарнизон, хидмати подгонӣ.

**ГАРНИТУР** *фр.* گرنیتور маҷмӯи ягон чиз, ки барои истифодаи соҳаи муайян таъйин шудааст; **гарнитури мебели хонаи исти–қоматӣ** мизу курсиҳо, кат *ва г.*, ки ҳама якранг буда, махсус барои эҳтиёҷи манзил сохта шудааст; **гарнитури ҳарфҳо** маҷмӯи

ҳарфҳои якхелаи гуногунандозаи чопӣ.

**ГАРОИДАН** گرائیدن майл ва рағбат намудан ба чизе; рӯй овардан ба чизе, гаравидан.

**ГАРОИШ//ГИРОИШ** گرایش *исми амал аз* **гароидан**; майлу рағбат, қасд, ният, азм.

**ГАРОН//ГИРОН** گران 1. вазнин, сангин, сақил; *муқоб.* **сабук: бори гарон**, **гурзи гарон**. 2. *мач.* сахт, бад; **гарон омадан** а) вазнинӣ кардан, душворӣ намудан; б) *мач.* боиси малол, ранҷ ва ташвиш шудан. 3. нархаш баланд, пурбаҳо, қимат; *муқоб.* **арзон**; **гарон кардан** баҳои чизеро зиёд кардан; **кӯҳи гарон** кӯҳи бузург, кӯҳи азим; **хоби гарон** хоби сахт ва дарозмуддат; **хомӯшии гарон** хомӯшии ногувор, сукути ноҳинҷор; **арзону гарон** ба ҳар нархе, ки бошад; **ба дил гарон гирифтан** чизеро дида хафа шудан, малул шудан аз чизе.

**ГАРОНБАҲО** گرانبها қиматбаҳо, пурар–зиш, дорои нархи баланд.

**ГАРОНБОР//ГИРОНБОР** گرانبار 1. инсон ва ҳайвоне, ки бар худ бори вазнин дорад, пурбору сангин; **дарахти гаронбор** дарахти пурмева. 2. *мач.* одами вазнин, пуртоқат, ботамкин.

**ГАРОНБОРӢ** گرانباری гаронбор будан, сангинӣ, сангин будан.

**ГАРОНБОРОНА** گرانبارانه вазнинона, ботамкин.

**ГАРОНГӮШ** گرانگوش дорои шунавоии заиф, кар.

**ГАРОНГӮШӢ** گرانگوشی гаронгӯш будан, карӣ.

**ГАРОНДАСТ** گراندست он ки корро бо тааммул ва дер иҷро мекунад; *муқоб.* **сабукдаст**.

**ГАРОНДАСТӢ** گراندستی ботааммул будан; ба кундиву сустӣ, оҳиста-оҳиста анҷом додани кор; *муқоб.* **сабукдастӣ**.

**ГАРОНИШ** گرانش *нав., физ.* нерӯи ҷозиба.

**ГАРОНИШӢ** گرانشی *марбут ба* **гарониш**; нерӯи гаронишӣ.

**ГАРОНӢ** گرانی 1. вазнинӣ сангинӣ, сақилӣ. 2. душворӣ, мушкилӣ, сахтӣ. 3. ногуворӣ, ҳолати бад; **гаронӣ кардан** а) вазнинӣ кардан; б) сахт ва ногувор омадан, боиси малол будан. 4. пурқиматӣ, баланднархӣ; *муқоб.* **арзонӣ**.

**ГАРОНҚАДР** گرانقدر дорои арзиш ва мартабаи баланд, боқадру қимат, боэҳтиром, бузург.

**ГАРОНҚИМАТ** گران قمت *ниг.* **гаронбаҳо**.

**ГАРОНМОЯ** گرانمایه 1. гаронбаҳо, пурқимат. 2. арҷманд, олиқадр.

**ГАРОНМОЯГӢ** گرانمایگی гаронмоя будан, арҷмандӣ.

**ГАРОННАРХ** گراننرخ дорои арзиши зиёд, гаронбаҳо, қиматбаҳо.

**ГАРОНПОЯ** گرانپایه *мач.* баландмар–таба, олиқадр.

**ГАРОНРАВ** گرانرو он ки ё он чи оҳиста ва суст ҳаракат мекунад, кундрав.

**ГАРОНРИКОБ** گرانرکاب *кит., мач.* ботамкин, собитқадам.

**ГАРОНРИКОБӢ** گرانرکابی *кит., мач.* амали гаронрикоб, ботамкинӣ, собитқадамӣ.

**ГАРОНСАЙР** گرانسیر *кит.* оҳистарав, сустрафтор, кундсайр.

**ГАРОНСАНГ** گرانسنگ 1. вазнин, дорои вазни зиёд. 2. *мач.* ботамкин, бовиқор; устувор, матин.

**ГАРОНСАНГӢ** گرانسنگی вазнинӣ, сангинӣ, сангин будан.

**ГАРОНСАР** گرانسر мағрур, ботакаббур; маст, махмур.

**ГАРОНСОЯ** گرانسایه олиқадр, дорои мақом ва мартабаи баланд.

**ГАРОНТАМКИН** گرانتمکین пуртамкин, бовиқор.

**ГАРОНФУРӮШ** گرانفروش он ки молашро қимат мефурӯшад, қиматфурӯш.

**ГАРОНФУРӮШӢ** گرانفروشی амали гаронфурӯш, бо қимати зиёд фурӯхтан, қиматфурӯшӣ.

**ГАРОНХЕЗ** گرانخیز он ки бо кундӣ ва дер аз

ҷо бармехезад, сустрафтор.

**ГАРОНХОБ** گرانخواب сахтхоб; **бахти гаронхоб** бахти сиёҳ.

**ГАРОНХОР** گرانخوار *кит.* 1. он чи хӯрда–наш бисёр ногувор аст. 2. *маҷ.* **пурхӯр**.

**ГАРОНҶОН** گرانجان 1. сусткор, коҳил, танбал. 2. бадхулқ, бадрафтор. 3. сахтҷон, ҷонсахт.

**ГАРОНҶОНӢ** گرانجانی *кит.* 1. вазъ ва ҳолати гаронҷон, коҳилӣ, танбалӣ, сустӣ. 2. бадхулқӣ, бадрафторӣ, номатбӯӣ.

**ГАРОЯНДА** گراینده майлу рағбаткунан-да, қасд ва оҳангкунанда: **гароянда кардан** равона кардан, фиристодан; **гароянда шудан** майл кардан, қасду оҳанг кардан.

**ГАРЧАНД** گرچند *шакли кӯтоҳшудаи* **агарчанд**; ҳарчанд ки…, ҳар қадар ки…, бо вуҷуди он ки..; **гарчанде ки**… ҳарчанд ки…, бо вуҷуди он ки…

**ГАРЧИ** گرچه *шакли кӯтоҳшудаи* **агарчи**.

**ГАСТРИТ** *ю.* گستریت *тиб.* илтиҳоби пардаи луобии меъда, газаки меъда.

**ГАСТРОЭНТЕРОЛОГИЯ** *ю.* گستراانترالاگیه *тиб.* як соҳаи тиб, ки бемориҳои узвҳои ҳозима ва усулҳои табобати онро меомӯзад, ҳозимашиносӣ.

**ГАҲ** گه *ниг.* **гоҳ**.

**ГАҲАНБОР** گهنبار *ниг.* **гоҳанбор**.

**ГАҲБУД** گهبد *кит.* **хазинадор**.

**ГАҲВОРА** گهواره 1. ҷойхоби ҷунбондашаван-даи кӯдак то якуним-дусолагӣ, ки дасту пояшро баста, дар он мехобонанд, маҳд. 2. *маҷ.* ҷои ба вуҷуд омадан ва нашъунамои чизе: **гаҳвораи тамаддуни башар**; ◊ **аз гаҳвора то лаҳад (тобут)** тамоми умр, тамоми давраи зиндагӣ.

**ГАҲВОРАБАНДОН** گهوارهبندان маросими авва-лин бор ба гаҳвора бастани тифли навзод.

**ГАҲВОРАБАХШ** گهوارهبخش одати аз тарафи падару модарон ба ҳам номзад кардани писару духтари навзод, ки баъди ба балоғат расидан бояд ба издивоҷи ҳамдигар дароянд.

**ГАҲВОРАПӮШ** گهوارهپوش *ниг.* **гаҳворапӯшак**.

**ГАҲВОРАПӮШАК** گهوارهپوشک рӯпӯши муно-сиби ҳаҷми гаҳвора дӯхташуда, ки гаҳво-раро бо он мепӯшонанд, пӯши болои гаҳвора, ки ба шаклу намуди гаҳвора дӯхта шудааст.

**ГАҲВОРАСОЗ** گهوارهساز он ки аз чӯб гаҳвора месозад: **устои гаҳвора**.

**ГАҲВОРАҶУНБОН** گهوارهجنبان 1. он ки гаҳво-раро ҷунбонда, кӯдакро мехобонад, ҷунбонандаи гаҳвора. 2. *зоол.* ҳашараи сабзу зардранги пойҳояш дарози борик, ки вақти таҳдиди хатар бо пойҳои пеш рост шуда, худро чун гаҳвора алвонҷ медиҳад.

**ГАҲВОРАҶУНБОНӢ** گهوارهجنبانی амали гаҳ-ворачунбон.

**ГАҲГИР** گهگیر 1. аспе, ки имкони саворӣ намедиҳад. 2. *маҷ.* саркаш.

**ГАҲГИРӢ** گهگیری саркашӣ, амали гаҳгир.

**ГАЧ** گچ моддаи сафеди шабеҳи оҳак, ки дар натиҷаи сӯзондани гачсанг ба даст меояд ва дар сохтмон (гаҷкорӣ), ҳайкалтарошӣ, тиб (гаҷбандӣ) ба кор меравад.

**ГАЧА** گچه *гуфт.* ангуштарини бенигин, шаба ё чизи дигар, ки дар гачабозӣ истифода мекунанд.

**ГАЧАБОЗӢ** گچهبازی *гуфт.* бозии бачагона аст, ки асоси онро ёфтани гачаи дар муштп дастҳо пинҳонкардаи яке аз иштирок–кунандагони он ташкил медиҳад.

**ГАЧБАНДӢ** گچبندی *ниг.* **гаҷбандӣ**.

**ГАЧКОРӢ** گچکاری *ниг.* **гаҷкорӣ: хонаи гачкорӣ**.

**ГАЧЧА** گچه *лаҳҷ.* он ки дар сухан гуфтан забонаш мегирад, лакнатдор, алкан, сақав: **бачаи гачча**.

**ГАҶ** گج *ниг.* **гач**.

**ГАҶАНДУД** گجاندود андуда бо гаҷ, гаҷкори-шуда.

**ГАҶБАНДӢ** گجبندی *тиб.* бо гаҷ бастани узви шикастаи бадан.

**ГАҶБУР** گجبر бинокоре, ки ба буридан ва

омода кардани гаҷҳои ороишӣ ва тазйинӣ машғул аст.

**ГАҶБУРӢ** گجبری сохтан ва таҳия кардани гаҷ барои сақфу деворҳои бино; буридани нақшҳои гаҷӣ.

**ГАҶГАР** گجگر *ниг.* **гаҷкор**.

**ГАҶГАРӢ** گجگری *ниг.* **гаҷкорӣ**.

**ГАҶДӮСТ** گجدوست *бот.* гурӯҳе аз гиёҳони буттааш яксола ё чандсола аз хонаводаи махакҳо.

**ГАҶИН** گجین *ниг.* **гаҷӣ**.

**ГАҶИР** گجیر *гуфт.* 1. ғализ, носуфта, дағал. 2. бадхулқ; якрав: **одами гаҷир**.

**ГАҶӢ** گجی 1. аз гаҷ сохташуда. 2. гаҷдор.

**ГАҶКОР** گج کار устои бо гаҷ андовакунанда ва нақшу нигорбароранда.

**ГАҶКОРӢ** گجکاری 1. шуғл ва касби гаҷкор. 2. аз гаҷ сохта ё бо гаҷ андова кардашуда. 3. намуди маъруфи санъати амалии ороишӣ бо истифодаи гаҷ (*дар иморатҳо*).

**ГАҶКӮБ** گج کوب 1. он ки гаҷ мекӯбад, гаҷро кӯфта майдакунанда. 2. абзоре, ки ба василаи он гаҷро кӯфта майда мекунанд.

**ГАҶКӮБӢ** گجکوبی кору амали гаҷкӯб; кӯфтани гаҷ, гаҷро кӯфта майда кардан (*пас аз пухтан*).

**ГАҶПАЗ** گج‌پز он ки гаҷ мепазад, коргари дар кӯра гаҷпазанда.

**ГАҶПАЗӢ** گج‌پزی 1. амал ва шуғли гаҷпаз. 2. ҷое, ки дар он сангу гаҷро пухта, барои истифода омода мекунанд.

**ГАҶСАНГ** گج‌سنگ санге, ки аз он гаҷ мепазанд.

**ГАҶСОЗ** گج‌ساز *сохт.* он ки гаҷро барои сафед кардани бино омода месозад.

**ГАҶСОЗӢ** گج‌سازی амал ва кори гаҷсоз.

**ГАҶХОК** گج‌خاک омехтаи гаҷ бо хок, ки дар бинокорӣ барои андоваи девор ё сафед кардани он истифода мебаранд.

**ГАШ** گش *кит., ниг.* **каш**.

**ГАШАН** گشن *кит., кҳн.* анбӯҳ, пур, тануманд, фарбеҳ.

**ГАШАНСОР** گشن‌سار он чи дорои анбӯҳӣ аст, анбӯҳ, фаровон, бисёр.

**ГАШНИЗ** گشنیز *бот.* гиёҳи алафӣ, яксола ва коштанӣ аз хонаводаи ҷаъфарӣ, ки баргҳо ва саршохаҳои он хӯрокӣ ва нӯшбӯӣ аст ва донаи он хосияти доруӣ дорад, гашниҷ, гашнич, кашниз.

**ГАШНИЗА** گشنیزه ғӯраи ангур.

**ГАШНИЗӢ** گشنیزی *марбут ба* **гашниҷ** ё таҳияшуда аз он; монанди гашниҷ.

**ГАШНИЧ//ГАШНИҶ** گشنیچ//گشنیج *ниг.* **кашнич**.

**ГАШНИЧАК** گشنیچک навъи гулдӯзии шерозаи либос.

**гашт** گشت 1. *асоси замони гузашта аз* **гаштан**. 2. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънии* гардиш: **хамгашт, гулгашт**…

**ГАШТ** گشت 1. гаштан, гардиш, ҳаракат: **гашти мошин**, **гашти қатора**, **гашти соат**. 2. сайру саёҳат, гардиш, тафарруҷ: **сайру гашт**. 3. рафтор, тарзи роҳгардӣ. 4. баргашт, бозгашт, риҷъат; **гашти бозор** вақти ба охир расидани савдо дар бозор; **гашти пешин** баъди пешин, баъд аз зӯҳр; **гашти рӯз** нимаи дуюми рӯз, вақти тамомшавии рӯз; **рӯз гашт кард** рӯз аз нима гузашт; ◊ **ба гашту гадоӣ баромадан** дар ба дар гашта талбандагӣ кардан. 5. дигаргунагӣ, гардидан, тағйиру таҳаввул.

**ГАШТА** گشته 1. *сифати феълӣ аз* **гаштан**. 2. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънои* шуда: **гумгашта, хамгашта** *ва г.*; **гашта-гашта** а) бисёр гашта, хеле роҳ рафта; бисёр сафар карда; б) такрор ба такрор, такроран; **гаштаю баргашта** такрор ба такрор, такроран, пайваста; **гашта баромадан** давр задан ҷоеро; **гашта гирифтан** гардонда гирифтан, баргардонда гирифтан; **гашта омадан** баргаштан, бозгаштан, авдат кардан; **гашта пурсидан** такроран пурсидан, дубора савол кардан; **гашта рафтан** бозгаштан, пас гашта рафтан.

**ГАШТАК** گشتک ҷамъомад ё шабнишинӣ ба хотири зиёфат ва сӯҳбат, ки одатан бо навбат дар хонаи яке аз иштироккунандагон

гузаронида мешавад, гап, гапхӯрӣ.

**ГАШТАН** گشتن 1. чархидан, давр задан. 2. давр зада баромадан, ҷустуҷӯ кардан. 3. роҳ рафтан, ҳаракат кардан; гардиш кардан, сайру гашт кардан. 4. баргаштан, риҷъат кардан, қафо рафтан. 5. *маҷ.* хамидан, поин фуромадан, ба нишастан сар кардан. 6. тағйир ёфтан, аз ҳоле ба ҳоле даромадан; тағйир додан, дигар кардан. 7. шудан, гардидан. 8. *дар феълҳои таркибӣ омада, маънои* давоми амал*ро медиҳад:* **бозӣ карда гаштан, давида гаштан** *ва г.*; **гашта гирифтан** *дар ҷое, коре* давом додан ба коре; **нафас гаштан** дам ба дарун афтодан, нафаскашӣ душвор шудан; **пас гаштан** баргаштан, ақиб гаштан, ба ҷои омада пас рафтан; ◊ **дар пайи** *чизе* **гаштан** аз паси чизе шудан; ба ҷустуҷӯи чизе машғул шудан; **забон (на)гаштан** ба *чизе* изҳор карда (на)тавонистан чизеро (*аз рӯи мулоҳиза, истиҳола ё андешае*); **бо** *касе* **гаштан** бо касе ишқбозӣ кардан.

**ГАШТАНӢ** گشتنی баргаштанӣ, нияти гашта омадан доштан.

**ГАШТАСАР** گشته‌سر саргашта, саргардон.

**ГАШТЗАНӢ** گشت‌زنی гардиш, гашт задан.

**ГАШТИРӮЗӢ** گشت‌روزی аввали нимаи дуюми рӯз; нимаи дуюми рӯз: **кори гаштирӯзӣ**.

**ГАШТӢ** گشتی *марбут ба* **гашт**; нигаҳбон ё посбон, ки дар минтақаи муайян гашт мезанад, маъмури гашт.

**ГАШТОГАШТ** گشتاگشت гардишкунон, гаштугузор.

**ГАШТОР** گشتار гаштугузор, сайр, чарх задан.

**ГАШТОРӢ** گشتاری *марбут ба* **гаштор**; таъвилӣ.

**ГАШТУГУЗОР** گشت‌وگزار 1. гардиш, сайру тамошо. 2. давр зада гаштан, қадамзанӣ дар посбонӣ.

**ГВАРДИЯ** *фр.* گوردیه 1. аскарони хоса барои муҳофизати сардори давлат ва сарлашкарҳо; қисмҳои баргузида ва имтиёзноки лашкар, горд: **гвардияи миллӣ**. 2. *таър.* дар Армияи Шӯравӣ ба қисму қӯшунҳое, ки корнамоиҳои аълои ҷангӣ, интизом ва муташаккилӣ нишон медоданд, номи қисму қӯшуни гвардия дода мешуд.

**ГЕВА** گیوه *кҳн.* навъи пойафзоли бепошнае, ки тагаш аз чарм ё латтаҳои ба ҳам часпонидашуда ва рӯяш аз ресмони бофта иборат аст, ҷева.

**ГЕВАКАШ** گیوه‌کش косибе, ки гева месозад; пойафзолдӯз.

**ГЕЙЗЕР** *исп.* گیزیر чашмаи вулқонии оби гарм, ки вақт ба вақт обаш фаввора зада мебарояд.

**ГЕКТАР** *ю.* گکتر воҳиди андозаи масоҳати замин, ки ба даҳ ҳазор метри мураббаъ баробар аст.

**ГЕКТО** *ю.* گکتا *ҷузъи пешини калимаҳои мураккаб ба маънои* сад, сад карат: **гектоватт** сад ватт, **гектолитр** сад литр, **гектометр** сад метр *ва г.*

**ГЕКТОВАТТ** گیکتاوت *ю.* сад ватт.

**ГЕКТОЛИТР** گیکتالتر *ю.* сад метр.

**ГЕКТОМЕТР** گیکتامتر *ю.* сад метр.

**ГЕЛИЙ** *лот.* گلی унсури химиявӣ аз гурӯҳи газҳои инертӣ, ки бинобар сабукӣ ва дарнагирандагиаш дар ҳавопаймоӣ ба кор бурда мешавад.

**ГЕЛИО** *ю.* گلیا *ҷузъи пешини калимаҳои мураккаб*, ба маънои Офтоб ва нерӯи вай: **гелиодастгоҳ**, **гелиотехника**…

**ГЕЛИОГРАФИЯ** *ю.* گلیاگرفیه *нуҷ.* соҳаи астрономие, ки ба таҳқиқи Офтоб машғул аст.

**ГЕЛИОДАСТГОҲ** گلیادستگاه абзоре, ки ба воситаи нерӯи нурҳои Офтоб амал мекунад.

**ГЕЛИОМАРКАЗӢ** گلیامرکزی **:низоми гелиомарказии олам** *нуҷ.* таълимоте, ки Офтобро маркази ҳаракати сайёраҳо ҳисоб мекунад.

**ГЕЛИОМЕТР** *ю.* گلیامتر *нуҷ.* асбоби оптикӣ барои чен кардани қутрҳои ба назар намоёни ҷирмҳои осмонӣ.

**ГЕЛИОТЕХНИКА** *ю.* گلیاتخنیکه *тех.* соҳаи техника, ки роҳҳои истифодаи нерӯи Офтобро меомӯзад.

**ГЕЛОС** گیلاس меваест аз ҷинси олуболу: **гелоси зард, гелоси сурх**, **гелоси саврӣ**.

**ГЕЛОСӢ** گیلاسی *мансуб ба* **гелос**; **мураббои**

**гелосӣ** мураббои аз гелос пухташуда.

**ГЕМАТОЛОГИЯ** *ю.* **گمتالاگیه** *тиб.* соҳаи илми тиб, ки таркиб ва хусусиятҳои хун, бемориҳои хун ва роҳҳои муоличаи онҳоро меомӯзад, хуншиносӣ.

**ГЕМОГЛОБИН** *ю.* **گماگلابین** *биол.* моддаи сурхранги хун; қисми таркибии пулакчаҳои сурхи хун.

**ГЕН** *ю.* **گن** *биол.* одитарин омили таъмини ирсият аз насле ба насли дигар; сиришт. 2. *ҷузъи пасини калимаҳои мураккаб ба маънои* асл ва мабдаи пайдоиш ва ҳосилшавии чизе: **гидроген, оксиген** *ва г.*

**ГЕНДЕР** **گندر** *нав.* ҷинс, ҷинсият (мард ва зан).

**ГЕНДЕРӢ** **گندری** *нав., мансуб ба* **гендер**; ҷинсӣ: **аз нуқтаи назари гендерӣ** (*асосан дар мавриди ҳифозати ҳуқуқи занон кор фармуда мешавад*).

**ГЕНЕЗИС** *ю.* **گنزیس** *фалс.* пайдоиш, асл ва ҷараёни ташаккули ҳодисаҳои инкишофёбанда, усули таквин.

**ГЕНЕРАЛ** *лот.* **گنرل** *ҳ.* 1. унвони олии ҳарбӣ ва рутбаи шахсони роҳбарикунандаи қувваҳои мусаллаҳ; **генерали армия** (артиш) унвони олии генералӣ. 2. қисми аввали унвон ва рутбаҳои ҳарбии Ҷумҳурии Тоҷикистон: **генерал-майор, генерал-лейтенант, генерал-полковник**.

**ГЕНЕРАЛ-ГУБЕРНАТОР** *лот.* **گنرل‌گوبرنتار** *таър.* ҳокими ягон кишвар ё вилоят дар Русияи подшоҳӣ ва баъзе мамлакатҳо, ки ҳокимияти ҳарбии маъмурӣ ба дасти ӯ супорида шудааст: **генерал-губернатори кишвари Туркистон**.

**ГЕНЕРАЛИССИМУС** *лот.* **گنرلسیموس** олитарин рутбаи ҳарбӣ, ки ба сардорони лашкар барои хизматҳои бисёр барҷастаи ҳарбӣ дода мешавад; шахсе, ки ин рутбаро дорад.

**ГЕНЕРАЛИТЕТ** *лот.* **گنرلتیت** ҳайати фар–мондеҳии олии артиш, ҳайати қумандонҳои олии қувваҳои мусаллаҳ.

**ГЕНЕРАЛӢ** **گنرلی** *мансуб ба* **генерал**: **мансаби генералӣ**, **рутбаи генералӣ**; **нақшаи генералӣ** нақшаи асосӣ ва умумии дарбаргирандаи чорабиниҳои муҳим; **ситоди генералӣ** мақоми олии идоракунӣ ба кори тамоми сохторҳои ҳарбии мамлакат.

**ГЕНЕРАТОР** *лот.* **گنرتار** *тех.* ҷиҳоз, олат ё мошине, ки нерӯи механикиро ба нерӯи барқӣ табдил медиҳад, табдилдиҳандаи барқ.

**ГЕНЕРАТОРӢ** **گنرتاری** *мансуб ба* **генератор**; **гази генераторӣ** газе, ки дар генератори газ ҳосил карда мешавад.

**ГЕНЕТИКА** *ю.* **گنتیکه** *биол.* як соҳаи илми биология, ки ирсият, пайдоиш ва тағйирёбии онро меомӯзад, наслшиносӣ.

**ГЕНЕТИКӢ** **گنتیکی** *мансуб ба* **генетика**.

**ГЕНОТСИД** *ю.* **گناتسید** сиёсати аз рӯи аломатҳои нажодӣ, миллӣ, қавмӣ ё динӣ несту нобуд кардани гурӯҳи алоҳидаи аҳолӣ.

**ГЕНОФОНД** *ю.* **گنافاند** *биол.* сириштмоя, муҳандисии генӣ, бахши беҳтарин ва хушзоти чизе; **генофонди миллат** сириштмояи миллат, беҳтарин намояндаҳои миллат.

**ГЕНСОЗӢ** **گن‌سازی** бахши илми биология дар бораи пажӯҳиш ва таҳқиқи ирсият ва пайдоишу тағйирёбии ҳуҷайраҳо ва усули истифодаи онҳо.

**ГЕОБОТАНИКА** *ю.* **گیاباتنیکه** соҳаи ботаника, ки сохт, таркиб, инкишоф ва паҳншавии гурӯҳҳои растаниро дар алоқамандӣ бо хок, обу ҳаво ва омилҳои дигар меомӯзад.

**ГЕОГРАФИЯ** *ю.* **گیاگرفیه** *ниг.* **ҷуғрофия**.

**ГЕОДЕЗИЯ** *ю.* **گیادزیه** илме, ки шакл, андоза ва майдони ҷозибаи Заминро омӯхта, қитъаҳои гуногуни рӯи Заминро харита мекашад ва ба нақша мегирад, заминсанҷӣ.

**ГЕОДЕЗӢ** **گیادزی** *мансуб ба* **геодезия**.

**ГЕОЛОГИЯ** *ю.* **گیالاگیه** илме, ки сохт, таркиб, қонунҳои инкишоф ва таърихи қишри Замин ва тарзҳои ҷустуҷӯи маъданҳоро меомӯзад, заминшиносӣ, илми замин.

**ГЕОМЕТРИЯ** *ю.* **گیامتریه** *ниг.* **ҳандаса**.

**ГЕОСЕНТРИЗМ** *ю.* **گیاسنتریزم** *нуҷ.* таъ–лимоти юнониёни қадим дар бораи Замин, ки гӯё Замин маркази беҳаракати коинот буда,

Офтоб ва сайёраҳои дигар дар атрофи он давр мезадаанд. Ин таълимот баъди ба вуҷуд омадани низоми гелиомарказии Коперник илман рад шудааст.

**ГЕОФИЗИКА** *ю.* گیافیزیکه маҷмӯи илмҳое, ки хосияти физикии кураи Замин, сохти дохилӣ, ҳодисаҳои физикии дар қабатҳои сахти Замин рӯйдиҳандаро меомӯзад.

**ГЕОФИЗИКӢ** گیافیزیکی *мансуб ба* **геофизика: усули геофизикӣ**.

**ГЕОХИМИЯ** *ю.* گیاخیمیه илме, ки тар–кибҳои химиявии Замин ва дар қишри Замин паҳн ва ҷойгир шудани унсурҳои химиявиро меомӯзад.

**ГЕПАТИТ** *ю.* گیپتیت номи умумии бемори–ҳои илтиҳоби ҷигар.

**ГЕПО//ГИПО** گپا//گیپا *кит.* таомест, ки гӯшти қима, биринҷ, пиёз *ва г.* ба шиканбаи гӯсфанд печонда, мурч ё қаламфур пошида мепазанд.

**ГЕРАН** *ю.* گرن *ниг.* **анҷибар**.

**ГЕРБ** *олм.* گرب аломати шартии фарққунандаи ягон давлат, шаҳр ё қавм, ки дар байрақ, мӯҳр ва пулҳо нақш меёбад, нишон, нишони миллӣ.

**ГЕРБАРИЙ** *лот.* گربریی *бот.* маҷмӯаи баргу гиёҳҳои хушккарда, барои таҳқиқи биологӣ.

**ГЕРБИТСИД** *лот.* گربیتسید моддаҳои химиявӣ барои нест кардани алафҳои бегона.

**ГЕРМАНИЙ** *олм.* گرمنیی унсури химиявие, ки аз моддаи сахти нуқратоби қалъа–гимонанд иборат буда, дар радиотехника ва шишасозӣ истифода мешавад.

**ГЕРМАНӢ** گرمنی *мансуб ба* **Германия** (Олмон): **забонҳои германӣ**.

**ГЕРОИН** *лот.* گراین навъи маводи мухад–дири сахттаъсир.

**ГЕРОНТОЛОГИЯ** *ю.* گرانتالاگیه *тиб.* илм дар бораи пир шудани мавҷудоти зинда, ба шумули одам ва омӯзиши сабабҳои дарозумрӣ.

**ГЕС** گیس *шакли кӯтоҳшудаи* **гесу**.

**ГЕСБОФ** گیس‌باف 1. амали бофтани риштаҳои қолин. 2. ба шакли гесу бофташуда.

**ГЕСБОФӢ** گیس‌بافی амали бофтани гесу.

**ГЕСТАПО** *олм.* گستپا *тaъp.* политсияи махфии давлатӣ дар Олмони фашистӣ, ки яке аз муассисаҳои асосии террористии фашизм маҳсуб мегардад.

**ГЕСУ//ГЕСӮ** گیسو мӯи дарози занон, мӯи бофтаи занон, печа, милла; **гесуи мушкин** мӯи сиёҳи муаттар; **гесуи тобдода** мӯи бофта; ◊ **гесуи чанг** торҳои чанг.

**ГЕСУБАНД** گیسوبند 1. навори абрешимӣ барои бастани гесу. 2. асбоби зинат барои халонида мондан бар мӯй.

**ГЕСУБУРИДА** گیسوبریده *кҳн.*, *таҳқ.*, *маҷ.* зани бадахлоқ, беҳаё.

**ГЕСУДОР** گیسودار мӯйдор, кокулдор.

**ГЕТИАФРӮЗ** گیتی‌افروز оламтоб, равшанкунандаи ҷаҳон, ҷаҳонафрӯз; ◊ **шамъи гетиафрӯз** Офтоб.

**ГЕТИБОН** گیتی‌بان *кит.* ҷаҳонбон, пуштибони ҷаҳон.

**ГЕТИДОР** گیتی‌دار *кит.* ҷаҳондор, соҳиби дунё, худованди олам.

**ГЕТИКУШО(Й)** گیتی‌کشا(ی) ҷаҳонкушо, ҷаҳонгир, оламгир.

**ГЕТИНАВАРД** گیتی‌نورد ҷаҳонгард, сайркунандаи ҷаҳон, сайёҳ.

**ГЕТИНАМО(Й)** گیتی‌نما(ی) ҷаҳоннамо; **оинаи гетинамо(й)** *ниг.* **оина (-и ҷаҳоннамо)**.

**ГЕТИНИГОР** گیتی‌نگار ҷаҳоноро, зинат–диҳандаи дунё.

**ГЕТИОРО** گیتی‌آرا ҷаҳоноро, зинатди–ҳандаи дунё.

**ГЕТИПАЖӮҲ** گیتی‌پژوه ҷаҳонҷӯй, ҷаҳон–пажӯҳ.

**ГЕТИПАЙМО** گیتی‌پیما ҷаҳонпаймо, ҷа–ҳонсард.

**ГЕТИПАНОҲ** گیتی‌پناه 1. *кит.* ҷаҳонпаноҳ, пуштибони олам. 2. *маҷ.* подшоҳи тавоно ва қудратманд.

**ГЕТИСИТОН** گیتی‌ستان ҷаҳонгир, ҷаҳонкушо.

**ГЕТИФУРӮЗ** گیتی فروز *ниг.* **гетиафрӯз**.

**ГЕТИШИНОС** گیتی‌شناس дунёшинос, ҷаҳоншинос, ҷаҳондида.

**ГЕТӢ** گیتی ҷаҳон, дунё, олам.

**ГЕТТО** *ит.* گیتّا дар баъзе мамлакатҳо маҳаллаи махсус, ки гурӯҳи муайяни аҳолии аз ҷиҳати ирқ ё дин фарқдоштаро зӯран ба он ҷо мекӯчонанд.

**ГЕҲОН** گهان *кит.* гайҳон, дунё, ҷаҳон, олам.

**ГЕҲОНХИДЕВ** گهان‌خدیو *ниг.* **гайҳонхидев**.

**ГИГАБАЙТ** *ю.* گیگه‌بیت *итт.* дар иттилоотшиносӣ воҳиди ченаки ҳаҷми ҳофизаи компютер аст, ки ба $2^{30}$ (10) байт баробар аст.

**ГИГИЕНА** *ю.* گیگیینه *ниг.* **беҳдошт**.

**ГИГИЕНӢ** گیگیینی *ниг.* **беҳдоштӣ**.

**ГИГРО-** *ю.* گیگرا *ҷузъи пешини калима–ҳои мураккаб ба маънои* намӣ, рутубат: **гигрометр**, **гигроскоп**…

**ГИГРОМЕТР** گیگرامتر *асбоби ченкунии* намии (рутубат) ҳаво.

**ГИГРОСКОП** *ю.* گیگراسکاپ асбобе, ки тағйирёбии намии ҳаворо нишон медиҳад, рутубатнигор.

**ГИГРОСКОПӢ** گیگراسکاپی намиро ба худ мекашидагӣ, намкаш; **пахтаи гигроскопӣ** пахтаи тозаи намкаш, ки дар тиб ба кор меравад.

**ГИДРА** *ю.* گیدره 1. дар асотири Юнони Қадим мори (аждаҳои) чандсара, ки агар як сарашро буранд, гӯё ба ҷои он ду сари нав пайдо мешудааст. 2. *зоол.* махлуқи бемӯҳраи обӣ.

**ГИДРАТ** *ю.* گیدرت *хим.* маҳсули пайвастшавии об бо моддаҳои органикӣ ва ғайриорганикӣ.

**ГИДРО-** *ю.* گیدرا *ҷузъи пешини калимаҳои мураккаб ба маънои* об *ва* обӣ: **гидрогенератор, гидрогеология** *ва г.*

**ГИДРОАГРЕГАТ** *ю.* گیدرااگریگت гид–ротурбина ва гидрогенератори бо наварди умумӣ пайваста.

**ГИДРОГЕН** *ю.* گیدراگن унсури химиявиест иборат аз гази беранги бӯи сабук, ки бо оксиген пайваст шуда, обро ташкил медиҳад, обзо.

**ГИДРОГЕНЕРАТОР** *ю.* گیدراگنرتار генераторе, ки нерӯи обро ба нерӯи барқ табдил медиҳад, муваллиди барқи обӣ.

**ГИДРОГЕОЛОГИЯ** *ю.* گیدراگیالاگیه омӯзиши обҳои зеризаминӣ.

**ГИДРОДИНАМИКА** *ю.* گیدرادینمیکه қисми гидромеханика, ки қонунҳои ҳаракати моеот ва таъсири мутақобили онҳоро ба ҷисмҳои сахт меомӯзад.

**ГИДРОДИНАМИКӢ** گیدرادینمیکی *мансуб ба* **гидродинамика**.

**ГИДРОЛИЗ** *ю.* گیدرلیز *хим.* аз ҳам ҷудо шудани химиявии моддаҳои мураккаб бо таъсири об.

**ГИДРОЛОГИЯ** *ю.* گیدرلاگیه илми омӯзиши обҳои рӯизаминӣ (*дарё, кӯл, ботлоқ, обанборҳо ва г.*).

**ГИДРОМЕЛИОРАТИВӢ** گیدراملی‌آرتیوی *мансуб ба* **гидромелиоратсия**: **факултаи гидромелиоративӣ**.

**ГИДРОМЕЛИОРАТСИЯ** *ю.* گیدراملی‌آرتسیه илми обёрӣ кардани замин.

**ГИДРОТЕХНИКА** *ю.* گیدراتخنیکه *тех.* фанни истифода аз обҳои табиӣ.

**ГИДРОТУРБИНА** *ю.* گیدراتروبینه муҳаррике, ки ба воситаи қувваи об навардро ба ҳаракат медарорад.

**ГИДЯ//ГАДЯ** گدیه гадоӣ, гадоӣ кардан.

**ГИДЯПАРАСТ//ГАДЯПАРАСТ** گدیه‌پرست он ки дар ҳирси гадоист, дӯстдорандаи гадоӣ, гадои ҳарис ва шилқин.

**ГИЁ** گیا *ниг.* **гиёҳ**.

**ГИЁБУН** گیابن буттаи гиёҳ.

**ГИЁҒ** گیاغ *шакли дигари* **гиёҳ**.

**ГИЁДОРУ** گیادارو гиёҳи доруӣ.

**ГИЁЗОР** گیازار *ниг.* **алафзор**.

**ГИЁОСО** گیاآسا гиёҳмонанд, ба шакли гиёҳ.

**ГИЁХОК** گیاخاک хоки тирарангги ҳосилхез, ки аз пӯсидани гиёҳҳо ва ғайра пайдо мешавад.

**ГИЁХОР** گیاخوار *ниг.* **гиёҳхор**.

**ГИЁҲ** گیاه алаф, наботот, растании ғайри–чӯбӣ; **гиёҳи баҳорӣ** алафи аввали баҳор; **гиёҳи бегона** *ниг.* **бегона (алафи бегона)**; **гиёҳи худрӯй** алафе, ки нокошта худ рӯидааст.

**ГИЁҲАК** گیاهک *шакли тасғири* **гиёҳ**.

**ГИЁҲДАРМОНӢ** گیاه‌درمانی *нав.* табобат аз роҳи истифодаи гиёҳҳои дармонбахшу табобатӣ.

**ГИЁҲЗОР** گیاه‌زار алафзор, марғзор.

**ГИЁҲӢ** گیاهی *марбут ба* **гиёҳ**; сохташуда аз гиёҳ, алафӣ.

**ГИЁҲМАНД** گیاه‌مند *гуфт.* кӯкнорӣ, бангӣ.

**ГИЁҲНОМА** گیاه‌نامه китоб дар бораи гиёҳҳо ва алафҳои гуногун, махсусан гиёҳҳои табобатӣ.

**ГИЁҲОБА** گیاه‌آبه шарбати алафӣ, шар–бати гиёҳӣ.

**ГИЁҲОН** گیاهان *бот.* дастае аз мавҷудоти зинда, ки таҳрикпазиранд, вале ҳаракати худ ба худ надоранд ва дар ҷояшон нашъу нумӯъ мекунанд.

**ГИЁҲПИЗИШК** گیاه‌پزشک *нав.* пизишке, ки бо гиёҳ беморонро табобат мекунад.

**ГИЁҲПИЗИШКӢ** گیاه‌پزشکی амалу шуғ–ли гиёҳпизишк, бахши илмии тиб, ки ба табобати беморон ба воситаи гиёҳҳо ва таҳқиқи хусусиятҳои дармонии гиёҳҳо машғул аст.

**ГИЁҲХОР** گیاه‌خوار *зоол.* алафхӯр, ҳайвоне, ки бештар ё фақат хӯроки он алаф аст.

**ГИЁҲХОРӢ** گیاه‌خواری гиёҳхор будан, алафхӯр будан.

**ГИЁҲХӮРД** گیاه‌خورد *ниг.* **гиёҳхор**.

**ГИЁҲШИНОС** گیاه‌شناس он ки ба омӯзишу пажӯҳиши гиёҳону растаниҳо машғул аст, мутахассис ва коршиноси гиёҳшиносӣ, набототшинос.

**ГИЁҲШИНОСӢ** گیاه‌شناسی шохае аз илми ҳаётшиносӣ, ки ба шиносоӣ, радабандӣ ва пажӯҳиши гиёҳҳо иртибот дорад, набототшиносӣ.

**ГИЗ** گیز **:дандон гиз кардан** *гуфт.* а) дандон нишон додан; б) хандонлаб, кушодчеҳра.

**ГИЗОФ** گزاف *ниг.* **газоф**.

**ГИЗОФА** گزافه *ниг.* **газофа**.

**ГИЗОФГӮЙ** گزافگوی беҳудагӯ, сергап, ҳарзагӯй.

**ГИЗОФКОР** گزفکار беҳудакор.

**ГИЛ** گل 1. хоке, ки бо об омехта шудааст, лой; хоки сахт ва хушк; **гили ба оташ тобовар** *ниг.* **гилмоя**; **кори гил** корҳои марбут ба хок (*аз қабили* хандақ кандану хок кандан, лой кардан *ва г.);* **гил задан** бо лой маҳкам кардан; **гил кардан** лой тайёр кардан. 2. *маҷ.* хоку туроб, турбат; **гили арманӣ // гили сурх** гиле, ки барои шустушӯ мисли собун истифода мебурданд; ◊ **гили одам** хоке, ки *тибқи* ривоятҳои динӣ Одам аз он сохта шудааст.

**ГИЛА** گله шиква, шикоят, норизоӣ аз муносибати каси шинос ё наздик; **гила доштан** шикваву шикоят доштан, норозӣ будан; **гила кардан** шикваву шикоят изҳор намудан.

**ГИЛАГУЗОРӢ** گله‌گزاری шикваву ши–коят, изҳори норозигӣ аз ягон амалу муносибат.

**ГИЛАКУНОН** گله‌کنان *феъли ҳол аз* **гила кардан**; шикояткунон, дар ҳолати гила кардан.

**ГИЛАМАНД** گله‌مند шиквакунанда; шико–яткунанда: **гиламанд шудан** *аз касе* шикваву шикоят кардан аз касе, изҳори норозигӣ кардан аз касе.

**ГИЛАМАНДОНА** گله‌مندانه бо гиламандӣ, шикоятмандона, гила изҳор карда: **гиламанндона гап задан**.

**ГИЛАНДУД** گل‌اندود бо гилу лой андовашуда, бо гил пӯшида.

**ГИЛАОМЕЗ** گله‌آمیز шикоятомез, бо оҳанги гила ва шиква.

**ГИЛАОМЕЗОНА** گله‌آمیزانه *ниг.* **гила–мандона**.

**ГИЛБӮТА** گل‌بوته гили ба оташ тобовар, ки аз он барои гудозиши филизот бӯта месозанд.

**ГИЛГАР** گل‌گر *ниг.* **гилкор**.

**ГИЛГИР** گل‌گیر *тех.* порчаи пластикӣ ё оҳанӣ, ки дар пушти чархҳои автомобилҳо ва дигар васоити нақлиёт барои пешгирӣ аз пошидани лою гил васл мешавад.

**ГИЛГИН** گلگین *ниг.* **гилӣ**; сохташуда аз гил.

**ГИЛҒИЛМОН** گلغلمان *гуфт.* лойолуд, оғуштаи гилу лой.

**ГИЛДОР** گلدار дорои лойю гил, лойдор.

**ГИЛЗА** *олм.* گیلزه 1. найи махсуси филизӣ барои тири милтиқ, тӯп *ва г.*, ки ба даруни он борут меандозанд ва дар бунаш барои даргирондан пистонак мегузоранд: **гилзаи тир**. 2. найчаи папирос, ки дар нӯгаш тамоку дорад: **гилзаи папирос, коғази гилза**.

**ГИЛЕМ** گلیم навъе аз палоси пашмин ё нимпашмин, ки ба фарши хона, кат, суфа *ва г.* густурда, бар рӯяш менишинанд, қолини бепат; қолин.

**ГИЛЕМБОФ** گلیم‌باف он ки гилем мебофад, бофандаи гилем; қолинбоф.

**ГИЛЕМБОФӢ** گلیم‌بافی амали бофтани гилем.

**ГИЛЕМПОРА** گلیم‌پاره пораи гилем, гилеми даридаи кӯҳна.

**ГИЛЕМФУРӮШ** گلیم‌فروش он ки гилем мефурӯшад, фурӯшандаи гилем.

**ГИЛЕМФУРӮШӢ** گلیم‌فروشی фурӯхтани гилем, гилем савдо кардан.

**ГИЛЕМЧА** گلیمچه гилеми хурд.

**ГИЛИН** گلین 1. гилдор, гилолуд. 2. аз гил сохташуда, хокӣ: **кулбаи гилин, хонаи гилин**.

**ГИЛӢ** گلی *ниг.* **гилин**.

**ГИЛКАШ** گلکش 1. коргари сохтмон, ки лойю гилро ба ҷои кори устоҳои андовагару лойгар ҳамл мекунад. 2. зарфи чӯбӣ ё оҳанӣ, ки дар он лойю қум мешӯранд.

**ГИЛКАШӢ** گلکشی амали бурдану овардани гил, кори гилкаш.

**ГИЛКОР** گلکار коргари бинокор ва устое, ки дар сохтану таъмири биноҳо бо гилу лойю хишт кор мекунад, банно.

**ГИЛКОРӢ** گلکاری 1. шуғл ва касби гилкор. 2. корҳои андова кардан, лой кардану девор задан ва хишт мондан дар бинокорӣ.

**ГИЛМОЛА** گلماله *ниг.* **андова**.

**ГИЛМОЛӢ** گلمالی амали молидани гил ба чизе барои покиза ва тоза кардани чизе ё пӯшондан ва рӯпӯш кардани девор, андова кардан.

**ГИЛМОЯ** گلمایه гили оташбардор, гили ба оташ тобовар.

**ГИЛМӮҲРА** گل‌مهره 1. *кӯн.* мӯҳраи гилин; кулӯлаи гилӣ, ки бо чӯби дарози найчамонанд барои шикори гунҷишк ва парандаҳои шабеҳи он меандохтанд. 2. *кит.*, *киноя аз* ҷисми одамизод, ки гӯё аз дусад мӯҳра ё порчаи устухон иборат аст.

**ГИЛНОК** گلناک олудаи гил, лойнок, лойолуд.

**ГИЛОБА** گلابه хоки обомехта, лойоба.

**ГИЛОЛУД** گل‌آلود олуда ба гил, лойолуд; гилнок: **оби гилолуд**.

**ГИЛОЛУДА** گل‌آلوده *ниг.* **гилолуд**.

**ГИЛОЯ** گلایه *кит., ниг.* **гила**.

**ГИЛОЯКУНОН** گلایه‌کنان *кит., ниг.* **гилакунон**.

**ГИЛОЯОМЕЗ** گلایه‌آمیز *кит., ниг.* **гилаомез**.

**ГИЛТОБӢ** گلتابی пухтани гил, аз гили хом тайёр кардани хишти пухта.

**ГИЛФАРШ** گلفر фаршаш аз гил, фаршаш хокӣ, заминӣ.

**ГИЛХОК** گلخاک *хим.* оксиди алюминий, ки як навъ моддаи сафеди кристаллӣ аст.

**ГИЛХОРА** گلخاره *кит.* кирми лойхӯрак.

**ГИМНАЗИЯ** *ю.* گیمنزیه мактаби таҳсилоти

умумии миёна бо таълимоти амиқи баъзе фанҳо (*одатан фанҳои башарӣ*).

**ГИМНАСТИКА** *ю.* گیمنستیکه маҷмӯи машқҳои махсуси ҷисмонӣ барои тарбияи бадан, варзиши бадан; **гимнастикаи муолиҷавӣ** варзиш бо мақсади муолиҷаи ягон беморӣ.

**ГИМНАСТИКӢ** گیمنستیکی *мансуб ба* **гимнастика**: **асбобҳои гимнастикӣ**.

**ГИНЕКОЛОГИЯ** *ю.* گینکالاگیه *тиб.* илми бемориҳои занона.

**ГИНЕКОЛОГӢ** گینکالاگی *мансуб ба* **гинекология**.

**ГИПЕРБОЛА** *ю.* گیپرباله *риёз.* хати каҷи мусаттаҳ, ки иборат аз шохаҳои номаҳдуд аст; қатъи зоид.

**ГИПЕРТРОФИЯ** *ю.* گیپارترافیه 1. *тиб.* аз ҳад зиёд калон шудани ягон узви бадан дар натиҷаи касалӣ ё кори вазнин, ё машқи аз ҳад зиёд (*мас.*, *дар варзишгарон*); бешинарушдӣ, рушди беш аз ҳад. 2. аз ҳадди эътидол гузашта хеле калон шуда рафтани чизе.

**ГИПНОЗ** *ю.* گیپناز 1. ҳолати махсуси ба хоб наздики одам ва ҳайвоноти олӣ, ки ба таври сунъӣ бо роҳи талқин ба вуҷуд оварда мешавад. 2. қувваи талқин, тариқи хобравонӣ бо роҳи талқин, бо талқин иродаи касеро ба худ итоат кунонидан: **бо гипноз муолиҷа кардан** усули гипнозро ба кор бурда, муолиҷа кардан.

**ГИПНОЗГАР** گیپنازگر *ниг.* **гипнозкунанда**.

**ГИПНОЗКУНАНДА** گیپنازکننده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **гипноз кардан**. 2. он ки гипноз мекунад, гипнозгар.

**ГИПНОТИЗМ** *ю.* گیپناتیزم 1. таълимот дар бораи ҳодисаҳои гипноз. 2. маҷмӯи ҳодисаҳои оид ба гипноз.

**ГИПО** گیپا *ниг.* **гепо**.

**ГИПОТЕНУЗА** *ю.* گیپاتنوزه *риёз.* тарафи муқобили кунҷи рост воқеъгардидаи секунҷаи росткунҷа, ватари зовияи қоима.

**ГИПС** *ю.* گیپس *маъд.* маъдане, ки онро тафсонда, гаҷи пухта *ва г.* ҳосил мекунанд ва дар истеҳсолоти чинию шиша ва дар шикастабандии ягон узви бадан, яъне гаҷбандӣ истифода мебаранд, гаҷсанг, гулгаҷ; **гипс кардан** *гуфт.* гаҷбандӣ кардан.

**гир** گیر 1. *асоси замони ҳозира аз* **гирифтан**. 2. *ҷузъи пасини калимаҳои мураккаб ба маънои* гиранда, азхудкунанда, ахзкунанда: **дастгир, моҳигир, ҷаҳонгир**…

**ГИРАНДА** گیرنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **гирифтан**; азхудкунанда азкунанда; ситонанда; **саги гиранда** саги газанда.

**ГИРГИРАК** گیرگیرک бозичаи аз коғаз сохта ба нӯги чӯб шинонда, ки вақти ба пеш ҳаракат додан чарх мезанад.

**ГИРГИРАКБОЗӢ** گیرگیرکبازی 1. бозии бачагон бо гиргирак. 2. бозии бачагона, ки ҳамчун қоида як нафар аз иштироккунандагони он барои даст расондан аз паси дигарон медавад ва бачаи даст расондашуда ҳамин амалро бо дигарон давом медиҳад.

**ГИРД I** گرد 1. доирашакл, мудаввар. 2. атроф, давр, пиромун; **гирди… // ба гирди…** дар атрофи…, пиромуни…, ба даври…; **аз гирди…** аз атрофи…, гирдогирди…; **гирдгирди…** атрофи…, давродаври…; **гирду атроф // гирду канор // гирду пеш** давродавр, ҳама ҷониби маҳалле, атроф; **гирд гаштан** давр задан; **гирди** *чизе* **гаштан** дар атрофи чизе чарх задан, давродаври чизе гаштан; **гирд гардондан** чарх занондан, тоб додан; **гирд нишастан** доира нишастан, давра зада нишастан; **гирд овардан** ҷамъ кардан, ғун кардан; **гирд омадан** ҷамъ шудан, ғун шудан; **гирди номи** *касе* **гаштан** аз паси касе болидан, обрӯи каси дигарро паноҳгоҳи худ қарор додан: **гирду ғун кардан** ба тартиб андохтан, ба тартиб овардани чизе.

**-гирд** گرد *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънии* шаҳри аз ҷониби касе бунёдшуда: **Доробгирд, Сиёвахшгирд**.

**ГИРДА** گرده 1. доирашакл, мудаввар. 2. *варз.* чизи паҳни доирашакл барои ҳаво додан ба дурӣ; ◊ **гирдаи Моҳ** қурси Моҳ.

**ГИРДАК** گردک 1. чизи мудаввари хурд. 2. *маҷ.* хайма, хиргоҳ.

**ГИРДАКОН** گردکان *кит.* чормағз, ҷавз.

**ГИРДАПАЗ** گرده‌پز нонвое, ки нони гирда мепазад.

**ГИРДАПАРТОӢ** گرده‌پرتایی *варз.* навъи бозиҳои варзишӣ аз рӯи ба дурӣ ҳаво додани гирда.

**ГИРДАРӮ** گرده‌رو дорои рӯи гирда, кулӯларӯй, кулчарӯй.

**ГИРДАСӮҲОН** گرده‌سوهان сӯҳони мудаввар, сӯҳони гирд.

**ГИРДБАГИРДОН** گردبگردان атрофиён, дар атрофи касе қарор доштагон, мулозимон.

**ГИРДБОД** گردباد боди сахт ва тезу тунде, ки чангу хок ва хасу хошокро печонда, сутунвор ба ҳаво мебарорад; ◊ **гирдбоди ҳаводис** тӯфони ҳодисаҳо, печутоби ҳодисаҳо.

**ГИРДБОДА** گردباده *ниг.* **гирдбод**.

**ГИРДБОДМОНАНД** گردبادمانند ба монанди гирдбод, ба сони гирдбод, гирдбодвор, пурпечутоб.

**ГИРДБОДОСО** گردبادآسا *ниг.* **гирдбод–монанд**.

**ГИРДБОЛИШ** گردبالش болишти гирду хурд, ки ҳангоми хоб зери сар мегузоранд.

**ГИРДБОН** گردبان кӯҳони шутур.

**ГИРДБОФ** گردباف вежагии он чи ки гирд ё ба шакли ҳалқамонанд бофта шудааст.

**ГИРДБУР** گردبر *тех.* арраи устувонаӣ барои сӯрох кардани чӯбу оҳан.

**ГИРДГАРД** گردگرد он чи ба шакли доира ҳаракат мекунад, гирдгардон, гирдгарданда; доиравор.

**ГИРДГАРДАНДА** گردگردنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **гирд гаштан**; чархзананда, гирдгардон, печутобхӯранда.

**ГИРДГАРДОН** گردگردان *феъли ҳол аз* **гирд гаштан**; гирдгарданда, чархзананда.

**ГИРДГОҲ** گردگاه *кит.* камар, миён.

**ГИРДДАНДОН** گرددندان дандонгирд, он ки дандонҳои гирду мудаввар дорад.

**ГИРДИҲАМОӢ** گردهم‌آیی *нав.* ҷамъомади оммавӣ барои муҳокимаи озоди ягон масъалаи сиёсӣ ё мавзӯи муҳимми дигар, митинг.

**ГИРДӢ** گردی *кит.* доирашаклӣ, мудаввари, лӯндагӣ.

**ГИРДНО** گردنا *ниг.* **гардано**.

**ГИРДМОН** گردمان 1. моҳи шаби чордаҳ, моҳи пурра. 2. *маҷ.* зеборӯ, чеҳраи зебо.

**ГИРДОБ** گرداب 1. ҷои давр зада-давр зада фурӯ рафтани оби равон дар наҳр, дарё ё баҳр. 2. *маҷ.* ҷои хатарнок, ҷои ҳалокатовар; *ба тариқи истиора*: **гирдоби андеша**, **гирдоби фикру хаёл**, **гирдоби фалокат**, **гирдоби фано** *ва г.*

**ГИРДОБВАШ** گردابوش гирдобмонанд, ба худ печандаи фурӯраванда.

**ГИРДОВАРАНДА** گردآورنده 1. он ки чизҳоеро ҷамъоварӣ мекунад. 2. он ки хабарҳо, шиор, матолиб ва осори илмӣ ҷамъ меорад, мураттиб.

**ГИРДОВАРӢ** گردآوری *исми амал аз* **гирд овардан**; ҷамъоварӣ; андӯхтан.

**ГИРДОГИРД** گرداگرد атроф, пиромун, ҳама тарафҳои чизе.

**ГИРДОМАДА** گردآمده *сифати феълии замони гузашта аз* **гирд омадан;** ҷамъомада, ҷамъшуда, ғуншуда дар як ҷой, фароҳамомада дар ҷое.

**ГИРДПЕЧ** گردپیچ муҳосира, давродавр печонида гирифтан.

**ГИРДПОЙ** گردپای *кит.* атрофи тахт, гирдогирди тахт, нишастгоҳ, пиромуни нишастгоҳ.

**ГИРДРОН** گردران қисмати пургӯшти рони гӯсфанд, гов ва монанди онҳо.

**ГИРДРӮЙ** گردروی *ниг.* **гирдарӯ**.

**ГИРДСӮЗ** گردسوز **:чароғи гирдсӯз** чароғе, ки пилтааш ба таври мудаввар ҷойгир шудааст.

**ГИРДУ** گردو *ниг.* **гирдакон**.

**ГИРДУБОЗӢ** گردوبازی *ниг.* **чормағзбозӣ**.

**ГИРДХОН** گردخان 1. суфра ва дастархони гирду мудаввар. 2. *маҷ.* осмон.

**ГИРЕБОН** گریبان он қисми либос, ки аз сари

сина сар шуда, атрофи гарданро фаро мегирад, яқа, яха; **гиребон даридан (пора кардан, чок намудан)** ба дод омадан, изҳори бетоқатӣ кардан (*дар марги касе ё аз афсӯсу пушаймонӣ*); **гиребони худро гирифтан (доштан)** ба аломати ҳайронӣ аз гиребони либоси худ доштан, изҳори ҳайрат кардан, ҳайрон шудан; **гиребони худро халос (раҳо) кардан** худро аз қайде раҳо кардан, аз чанги касе озод шудан; **аз гиребони** *касе* **гирифтан** ба касе дарафтодан; ба касе даъво кардан, муддаӣ шудан; **аз як гиребон сар баровардан (кашидан)** муттаҳид шудан, ҳамфикру ҳамақида шудан дар иҷрои коре; **ба гиребони** *касе* **часпидан** даъвогар шудан аз касе; ◊ **даст ба гиребон шудан** ба касе дарафтодан; дар ҷангу ҷидол будан; **аввал гиребони худро бӯй кун!** аввал айб ва камбудии худро бидон (баъд ба дигарон айб гир).

**ГИРЕБОНБАНД** گریبان بند ресмоне, ки бо он гиребонро мебанданд, банди гиребон.

**ГИРЕБОНГИР** گریبان‌گیر ба гиребон часпанда; домангир, муддаӣ; **гиребонгири** *касе* **шудан (гардидан)** *маҷ.* гирифторкунандаи касе шудан; ба касе даъвогар шудан.

**ГИРЕБОНГИРӢ** گریبان‌گیری амал ва кори гиребонгир, банди гиребон гирифтан.

**ГИРЕБОНДАРИДА** گریبان‌دریده 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **гиребон даридан**; он ки гиребони либосаш даридааст. 2. *маҷ.* ҷабрдида, азобкашида.

**ГИРЕБОНӢ** گریبانی *марбут ва мансуб ба* **гиребон**; беостин, либоси махсуси мардонаи беостин.

**ГИРЕБОНКУШОД** گریبان‌کشاد бо тугмаҳои боз, дорои гиребони яла, гиребонкушода.

**ГИРЕБОНКУШОДА** گریبان‌کشاده *ниг.* **гиребонкушод**.

**ГИРЕБОНЧОК** گریبان‌چاک 1. дорои гиребони дарида. 2. *маҷ.* ҳарҷогард, беҳудагард. 3. *маҷ.* бо ғаму андӯҳ, ғамбор.

**ГИРЕБОНЯЛА** گریبان‌یله гиребонкушода: **куртаи гиребонялa**.

**ГИРЕВА** گریوه *ниг.* **гарева**.

**ГИРЕВОЗ** گریواز *кит.* гарданбанд; марворид, лаъл ва дигар сангҳои зинативу қиматбаҳои ба ришта кашидашуда.

**ГИРЕҲ** گره 1. банд, укда, ки дар натиҷаи бастани чизе пайдо мешавад: **гиреҳ бастан, гиреҳро кушодан**. 2. кулӯлача ва лӯндачаҳое, ки дар решаи дарахтон пайдо мешавад. 3. банд ва укдаҳое, ки дар узви инсон ва ҳайвон мавҷуд аст; мафсил. 4. чин, оҷинги пешонӣ: **гиреҳи абрӯ, гиреҳи пешонӣ; абрӯ гиреҳ кардан** хашму ғазаб изҳор кардан, қавоқ андохтан. 5. *маҷ.* мушкилӣ, душворӣ; печдарпечӣ, бесарунӯгӣ; монеа; **гиреҳ боз кардан** масъалаеро ҳал кардан, мушкилиеро осон намудан; **гиреҳ во гардидан** кушода шудани укда, ҳал шудани масъала, иҷро шудани коре; бартараф шудани душворие; **гиреҳи** *чизеро* **кушодан** масъалаи мушкили чизеро ҳал намудан; мушкилеро осон гардонидан; **гиреҳ кушода шудан** масъала ҳал гардидан; монеа бартараф гаштан; **мушт гиреҳ кардан (намудан)** мушт фушурдан; **сари гиреҳ ёфт шуд** роҳи бартараф кардани душворӣ пайдо шуд.

**ГИРЕҲБАНД** گره‌بند банди ресмоне, ки бо он як бари либос бо бари дигараш баста мешавад; тугмабанд, ангула.

**ГИРЕҲБАСТА** گره‌بسته 1. вежагии он чи ки гиреҳ зада бошанд. 2. *маҷ.* пӯшида, мубҳам, номаълум.

**ГИРЕҲБУР** گره‌بر *кит.* кисабур; дузд, таррор.

**ГИРЕҲГИР** گره‌گیر *кит.* 1. гиреҳдор, гиреҳнок; **абрӯи гиреҳгир** абрӯи хамида; абрӯи пурчин. 2. *маҷ.* печутобдор; ҷингила: **зулфи гиреҳгир**.

**ГИРЕҲГОҲ** گره‌گاه ҷои гиреҳ, ҷое, ки дар он ҷо гиреҳ зада мешавад.

**ГИРЕҲДОР** گره‌دار 1. богиреҳ, гиреҳнок. 2. пурчин, пурожанг: **рӯи (чеҳраи) гиреҳдор**.

**ГИРЕҲЗАДА** گره‌زده гиреҳнок, пурчин.

**ГИРЕҲЗАНӢ** گره‌زنی амали гиреҳ задан.

**ГИРЕҲКУШО** گره‌کشا *маҷ.* мушкилкушо, мушкилосонкун, ҳалкунандаи ягон масъала, бартарафкунандаи душворӣ.

**ГИРЕҲКУШО(Й)** گره‌کشا(ی) *ниг.* **гиреҳкушо**.

**ГИРЕҲКУШОӢ** گره‌کشایی мушкилкушоӣ, осон кардани мушкили касон.

**ГИРЕҲМӮ(Й)** (گره‌موی) он ки мӯйҳои пурпеч дорад, ҷингиламӯй.

**ГИРЕҲПЕЧ** گره‌پیچ гиреҳ бар гиреҳ, печ дар печ, печ-печ, печида (дарҳам).

**ГИРЕҲПЕШОНӢ** گره‌پیشانی *маҷ*. бадқаҳр, абус, тундхӯ.

**ГИРЁН** گریان 1. *феъли ҳоли замони ҳозира аз* **гиристан**; **гирён-гирён** дар ҳолати гиристан, ашкрезон; **гирёну бирён // гирёну нолон** ашкрезон, сӯхтаву пухта; **гирён шудан** гиря кардан. 2. *сифати феълии замони ҳозира аз* **гиристан**; гирянда, ашкрез, ашкбор.

**ГИРЁН(И)ДАН** گریاندن//گریانیدن *тарзи бавоситаи* **гиристан**; гиря кунондан, водор намудан ба гирякунӣ.

**ГИРЁНЧАК** گریانچک *гуфт*. бисёр гирякунанда, сергиря; **бачаи гирёнчак** бачаи инҷиқи сергиря.

**ГИРЁНЧАКӢ** گریانچکی бисёр гирякунӣ, сергиря будан.

**ГИРИМ//ГИРУМ** گیرم *гуфт*. гиранда, толиб, талабгор.

**ГИРИСТАН** گرستن гиря кардан, ашк рехтан, оби дида ҷорӣ кардан: **зор-зор гиристан**, **ҳой-ҳой гиристан**; **филиқ-филиқ (фих-фих) гиристан** бо овози паст гиря кардан; ◊ **хун гиристан** гиряи ҷонсӯз кардан; **ҳиққосзанон гиристан** ҳиқ-ҳиқ карда гиристан, сахт гиря кардан; **ҳунгосзанон гиристан** бо овози баланд гиря кардан, овоз бароварда гиря кардан; **гиристани абр** боридани борон; **гиристани шамъ** об шудани шамъ ҳангоми сӯхтан; **ҳар кас барои мурдаи худ мегиряд** (*зарб*.) ҳар кас дар ғами худ мебошад.

**гирифт** گرفت *асоси замони гузашта аз* **гирифтан**.

**ГИРИФТ** گرفت гирифтани Моҳу Офтоб, хусуфу кусуф; **гирифт кардан** халал пайдо кардан, иллат ёфтан; банд шудан.

**ГИРИФТА** گرفته 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **гирифтан**; **гирифта бурдан** чизеро бо худ аз ҷое ба ҷои дигар бурдан. 2. халалдор, беҷо, хира: **табъи гирифта** бедимоғӣ; кайфпаридагӣ. 3. хаста, хиррӣ: **овози гирифта**. 4. тира; абрнок; дим; ◊ **забони гирифта** забони лакнатдор; **сари худро гирифта рафтан** худро халос карда рафтан; ба танҳоӣ ҷоеро тарк кардан.

**ГИРИФТАГӢ** گرفتگی 1. *тарзи дигари сифати феълии замони гузашта аз* **гирифтан**; лакнатдорӣ, гирифтазабонӣ. 2. чин доштани пешониву абрӯ, дарҳам кашидашуда, абус, туршрӯ.

**ГИРИФТАЗАБОН** گرفته‌زبان он ки ҳангоми гуфтор забонаш дармемонад, алкан, лакнатзабон.

**ГИРИФТАЛАБ** گرفته‌لب 1. лаббаста. 2. *маҷ*. хомӯш.

**ГИРИФТАН** گرفتن 1. чизеро аз ҷое бо даст бардоштан: **қаламро гирифтан, телпакро аз сар гирифтан, чодир аз рӯй гирифтан**. 2. доштан бо даст, қапидан; **даст гирифтан** а) доштан, ба қабза даровардан; б) *маҷ*. дастгир кардан. 3. қабул кардан, пазируфтан: **ин шайх мурид намегирифт; ҳеҷ касро шарик нагирам ҳам, туро мегирам**. 4. ишғол кардан, забт кардан; соҳиб шудан, ба даст даровардан: **мактуб гирифтан, кина дар дил гирифтан, аз хондан завқ гирифтан**; **розигии** *касеро* **гирифтан** розигии касеро ба даст овардан. 5. рӯёндан, ба даст овардан, бардоштан; аз худ кардан, дарёфтан **ҳосил гирифтан**. 6. банд кардан, садд шудан, бастан пеши чизеро: **даҳонро маҳкам гирифтан** даҳонро маҳкам пӯшондан. 7. ситондан, зӯран рӯёндан, рабудан; **товон гирифтан, ҷарима гирифтан** зарари чизе ё касеро расидан ё пардохтан. 8. ба нумув даромадан, нумув кардан, сабзидан, амал кардан **ниҳол гирифт**. 9. тарошидан, буридан: **мӯйсар гирифтан, нохун гирифтан, риш гирифтан; сар гирифтан** сар буридан. 10. сакта пайдо кардан, лакнат пайдо намудан; **забонаш гирифт** забонаш дармонд; **овозаш гирифт** овозаш хаста шуд. 11. сайд кардан, шикор кардан, доштан: **моҳӣ гирифтан; дар шикор ду оҳу гирифт**. 12. воқеъ шудани кусуфу хусуфи Офтобу Моҳ. 13. *маҷ*. зан кардан, ба издивоҷ даровардан. 14. *маҷ*. хӯрдан, тановул кардан; нӯшидан: **нон гирифтан, ош гирифтан, қадаҳ гирифтан**. 15. фарз кардан, тасаввур кардан; **гирем**… фарз кунем…; тасаввур кунем…; **ба пеши чашм гирифтан** пеши назар овардан, тасаввур кардан. 16. *бо масдарҳо якҷоя омада, сар шудан ва давом доштани амалро мефаҳмонад*. 17. *дар таркибҳои феълӣ омада, барои худи шахс иҷро карда шудани амалро мефаҳмонад:* **кашида гирифтан, навишта**

**гирифтан, харида гирифтан**. 18. *ҳамчун феъли ёридиҳанда феълҳои таркибӣ месозад*: **пешвоз гирифтан, авҷ гирифтан, барор гирифтан, дам гирифтан, нишон гирифтан, ором гирифтан, рухсат гирифтан, фаро гирифтан; гирифтани вақт** гузаронидани вақт; **нафас гирифтан** нафас кашидан; **ном гирифтан** *ниг*. **ном**; **оташ гирифтан** а) шӯълавар шудан, даргирифтан, сӯхтан; б) *маҷ*. хашмгин шудан, оташин шудан; **печонда гирифтан** иҳота кардан, даври касе ё чизеро иҳота кардан; **унс гирифтан** одат кардан; қарин шудан; **фаро гирифтан** *ниг*. **фаро**; **хун гирифтан** *касеро* аз хуни ноҳақ рехтааш дар талвосаи ҷон мондани касе; аз хуни ноҳақ рехташуда бо ягон тариқ ҷазо дидани касе; **қарор гирифтан** ором шудан, таскин ёфтан; **акси** *чизеро* **гирифтан** мунъакис гардонидан; сурати чизеро бардоштан; **зери назар гирифтан** назорат кардан; дар мадди назар қарор додан; **зери по гирифтан** ба таги по андохтан; **роҳеро пеш гирифтан** ба роҳе рафтан; ба воситае амал кардан; **тарафи** *касеро* **гирифтан** касеро ҳимоя кардан, аз касе тарафгирӣ кардан, касеро ҷонибдорӣ кардан; **худро ба даст гирифтан** худро доштан ва идора кардан (*мас*., *дар вақти хашм*); **шакли** *чизеро* **гирифтан** ба шакли чизе даромадан, ба сурате зоҳир шудан; **аз дасти** *касе* **гирифтан** ба касе мадад расондан; **аз пои** *касе* **гирифтан** ба касе часпидан, ба касе ноҳақ муддаӣ шудан; **ба гап гирифтан** ба гап андохта боздоштан, ба гап андармон кардан; **ба назар гирифтан** эътибор додан, аҳамият додан; **ба ҳисоб гирифтан** а) дар назар доштан; б) ҳисоб кардан; ◊ **ҷонро ба каф гирифта**… бо тамоми қувва…, бо ҷидду ҷаҳди тамом…; худро ба хатар андохта…

**ГИРИФТАНӢ** گرفتنی *сифати феълии замони оянда аз* **гирифтан**; лоиқи гирифтан; он чи бояд гирифта шавад; **гирифтанӣ шудан** *чизеро* майл ва қасди гирифтан кардан, гирифтан хостан чизеро; **хабар гирифтанӣ** хабар гирифтан хостан, нияти хабаргирӣ доштан.

**ГИРИФТАХОТИР** گرفته‌خاطر ғамгин, андӯҳгин, маъюс, хафа.

**ГИРИФТОР** گرفتار 1. ба банду қайди чизе афтида, побанд, асир: **гирифторони ситам**. 2. саргарм, машғул. 3. *маҷ*. ошиқ, дилдода; **гирифтор гардидан (гаштан) // гирифтор омадан // гирифтор шудан** а) ба банду қайд афтодан, ба даст афтодан; б) дучор шудан; в) *маҷ*. мафтун шудан, ошиқ шудан; **гирифтори** *дарде* **будан** ба дарде мубтало будан, дардманд будан; **гирифтори** *чизе* **кардан** ба чизе дучор гардонидан, мубтало кардан.

**ГИРИФТОРӢ** گرفتاری 1. вазъ ва ҳолати бисёр сахт ва озордиҳанда, вобастагӣ, тааллуқ доштан. 2. ба қайд афтодан, дар банд будан; асирӣ, асорат; аз даст додани озодӣ ё оромиши хотир. 3. *маҷ*. ошиқӣ, мафтунӣ.

**ГИРИФТУГИР** گرفت‌وگیر *ниг*. **гирудор** 1.

**ГИРИФТУМОН** گرفت‌ومان *ниг*. **гирумон**.

**ГИРИҲА** گرهه *зоол*. кана, канаи шутур.

**ГИРКИШ** گرکیش *гуфт*. ба воситаи саг касеро пеш кардан, сагро ба касе ҳамлавар сохтан, сагро киш-киш додан.

**ГИРО** گیرا 1. гиранда; чизеро сахт гиранда, маҳкам доранда; **дасти гиро** сахтгиранда; дасти пурзӯр. 2. асбоби оҳанинест дар оҳангарӣ барои фушурда нигоҳ доштани чизҳои дигар (*мас*., *дар вақти сӯҳонкорӣ*). 3. қапқон, дом.

**ГИРОГИР** گیراگیر 1. дорудор, доругир, гирифтугир, ҳабскунӣ. 2. кашокаш, гирудор, задухӯрд. 3. пайгирона, дунбола–гирона; қариб баробари ҳам.

**ГИРОИДАН** گرائیدن *ниг*. **гароидан**.

**ГИРОИШ** گرایش *ниг*. **гароиш**.

**ГИРОӢ** گرایی 1. қуввати гирандагӣ, гиро будан. 2. таъсиргузаронӣ.

**ГИРОМӢ** گرامی кирромӣ, арҷманд, азиз, мӯҳтарам, мукаррам; **гиромӣ доштан** иззат кардан, эҳтиром намудан.

**ГИРОНДАН** گراندن 1. *тарзи бавоситаи* **гирифтан**. 2. даргирондан, афрӯхтан: **оташ гирондан**, **чароғ гирондан**; ◊ **худашро гирондааст** хароб (лоғар) шудааст; хаставу беҳол гаштааст.

**ГИРУДОР** گرودار 1. афтударафт, дастбагиребонӣ, пархош, хархаша, кашмакаш. 2. ҳабсу дастгиркунӣ, шиканҷадиҳӣ, таъқиб. 3. *маҷ*. рафтор, муомила.

**ГИРУМОН** گرومان такопӯ, даводав; ҳаракату

кӯшиши зиёд дар иҷрои коре.

**ГИРЯ** گریه ҳолати аз чашм ашк рехтан, ки аз ғаму андӯҳ ё таассуроти сахт пайдо мешавад; **гиряи гулӯгир** гиряи сахти нафасгир; **гиряи ниҳонӣ** ашкрезии пинҳонӣ, дарун-дарун гиристан; **гиряву зорӣ** ашк рехта зорӣ кардан; **гиряву нола** доду фиғон бо ашкрезӣ; **гиря кардан** ашк рехтан, гиристан, гирён шудан; **гиря омадан** ҳолати пайдо шудани ашк аз шиддати ғам, ба гиря моил шудан; **гиря бардоштан** сахт гиря кардан, овоз бароварда гиристан; **гиря сар додан** якбора гиристан; **ба гиря даромадан** гиристан, гиря сар кардан; **бо ҳой-ҳой гиря кардан** бо доду фиғон гиристан; ◊ **гиряи абр** борон.

**ГИРЯАНГЕЗ** گریه‌انگیز *ниг.* **гиряовар**.

**ГИРЯНДА** گرینده *сифати феълии замони ҳозира аз* **гиристан**; гирякунанда, гирён, ашкрез, ашкбор.

**ГИРЯОВАР** گریه‌آور ашковар; ба дараҷае (таъсирбахш), ки гиря меоварад; ҳузновар, ҳузнангез.

**ГИРЯОЛУД** گریه‌آلود ашколуд, осори гиря дар чашму рӯ.

**ГИРЯОМЕЗ** گریه‌آمیز омехта бо гиря, гиряолуд: **овози гиряомез**.

**ГИСТОЛОГИЯ** *ю.* گیستلاگیه *ниг.* **бофташиносӣ**.

**ГИТАРА** *лот.* گیتره навъи асбоби тордори мусиқӣ.

**ГИТАРАНАВОЗ** گیتره‌نواز он ки гитара менавозад, навозандаи гитара.

**ГИТАРАНАВОЗӢ** گیتره‌نوازی амал ва шуғли гитаранавоз.

**ГИҶ** گج ҳайратзада, саргаранг; **бо майнаи гиҷ** бо сари гаранг; **сари (майнаи)** *касеро* **гиҷ кардан** касеро гаранг кардан; **сар (майна) гиҷ шудан** гаранг шудан, ҳеҷ чизро нафаҳмидан.

**ГИҶҶА** گیجه *ниг.* **киҷҷа**.

**ГЛИТСЕРИН** *ю.* گلیتسرین моеи шарбатмонанди ғализ, ки бо усули химиявӣ аз равған ҳосил карда, дар тиб ва техника истифода мебаранд.

**ГЛОБАЛИЗАТСИЯ** *фр.* گلابلیزتسیه *нав.* 1. фарогирии тамоми рӯи Замин; ҷаҳонишавӣ, ҷаҳонигароӣ. 2. *с.* сиёсати хориҷии давлате, ки он ба мудохила ба корҳои дохилии мамлакатҳои дигар ва бо зӯрӣ бор кардани иродаи худ ба дигарон асос ёфтааст; тамоюли ҳукмрони тамоми ҷаҳон шудан.

**ГЛОБУС** *лот.* گلابوس кураи Замин, кураи ҷуғрофиёӣ, ки ба пояи амудӣ насб гардида, дар меҳвари худ давр мезанад.

**ГЛЮКОЗА** *ю.* گلیوکازه моддаи ширин, ки дар таркиби аксари меваҳо (*махсусан ангур, анҷир, олу*) мавҷуд аст ва дар саноат бо гидролизи крахмал ҳосил мекунанд (*дар қаннодӣ, машруботсозӣ ва тиб истифода мешавад*).

**ГНОСЕОЛОГИЯ** *ю.* گناسیآلاگیه *фалс.* назарияи маърифат – таълимот роҷеъ ба имконияти оламро дарк кардани инсон, меъёри ҳақиқат ва дурустии маърифат.

**ГНОСЕОЛОГӢ** گناسیآلاگی *фалс. мансуб ба* **гносеология**.

**ГНОСТИТСИЗМ** *ю.* گناستیسیزم *фалс.* ҷараёни динии фалсафии насронӣ, ки мувофиқи таълимоти он дониши инсон гӯё на аз таъсири ашё ва ҳодисаҳои олами моддӣ, балки дар натиҷаи илҳоми илоҳӣ пайдо шудааст.

**ГОВ** گاو 1. чорпои шоху сумдори ширдеҳи маъруф, гав; **аз гови шохзан оғили холӣ беҳ** (*зарб*); **гови дӯшоӣ // гови ҷӯшоӣ** модагови ширдеҳ; **гови Замин** гови афсонавӣ, ки гӯё Замин дар шохҳои он, худи гов болои моҳӣ ва моҳӣ ба рӯи об қарор гирифта будааст; **гови корӣ** гове, ки бо он заминро шудгор мекунанд, барзагов, наргов. 2. қадаҳ, сурохӣ, ҷом, зарфи шароб, ки ба шакли гов сохта шудааст; **гови зарин** ҷоми тиллоӣ, ки ба сурати гов сохта шудааст. 3. *маҷ.* паҳлавон, мубориз, далер. 4. *маҷ.* бузург, калон, мӯътабар. 5. *маҷ.* нодон, аблаҳ, аҳмақ; ◊ **гови анбарзой** (ё анбар) ҳайвони баҳрӣ, ки аз он анбар мегиранд; **гови баҳрӣ** (ё дарё) *ниг.* **гови анбарзой**; **гови кӯҳӣ** гавазн; **гови нар дӯшидан** кори беҳуда кардан; **гов бар ганҷ рондан** давлатманд ва тавонгар шудан, соҳиби сарват гардидан (*ишора ба афсонае, ки деҳқоне дар вақти шудгор ганҷ ёфта будааст*); **гов дар хирман кардан** *касеро* кори касеро помол кардан, расво кардан, кори касеро табоҳ сохтан; **бурҷи**

**Гов // бурҷи Савр ё Гови сипеҳр** аз рӯи тақвими қадим номи бурҷи дуюм аз дувоздаҳ бурҷи фалакӣ; **соли гов** *ниг.* **бақар**.

**ГОВАРС** گاورس *бот.* арзани манҷурӣ, ки монанди чойҷуворӣ буда, баландиаш то 4 метр мешавад ва ҳамчун хӯроки чорво истифода мегардад.

**ГОВАРСА** گاورسه 1. *ниг.* **говарс**. 2. донаи реза ба андозаи як арзан, ки аз тило ва нуқра месохтанд; **говарсаи нуқрагин** *киноя аз* гавҳари теғ, обу тоби шамшер, ки аз тобиши мавҷҳои шамшер иборат аст.

**ГОВБАНД** گاوبند банди калон, дарзаи бузург (-и алаф *ва г.*).

**ГОВБАНДӢ** گاوبندی бастани гов: **ҳавлии (ҷои) говбандӣ**.

**ГОВБОЗ** گاوباز 1. паҳлавоне, ки говро мебардорад. 2. *варз.* он ки пиёда ё савора бо гов меҷангад. 3. он ки парвариш ё хариду фурӯши гов шуғли дӯстдоштаи ӯст.

**ГОВБОЗӢ** گاوبازی амали говбоз, говро ба бозӣ гирифтан ва бо он мубориза кардан, бозии миллии мардуми Испания.

**ГОВБОН** گاوبان нигоҳубинкунандаи гов; парвокунанди гов; подабон.

**ГОВБОНӢ** گاوبانی амал ва шуғли говбон, подабонӣ.

**ГОВБОРА** گاوباره *ниг.* **говбон**.

**ГОВГАДАНГ** گاوگدنگ *гуфт.* мисли гов қӯпал, калонҷуссаи бефаҳм, лаванд.

**ГОВГОҲ** گاوگاه чоҳи амиқу чуқур ва васеъ.

**ГОВГУМ** گاوگم нимторикии бегоҳирӯзӣ, ки дида шинохтани чизҳо душвор мегардад, шомгоҳ.

**ГОВГУН** گاوگون *ниг.* **говгум**.

**ГОВГӮШ** گاوگوش аспе, ки параҳои гӯшаш ба тарафи рӯи гӯш хобида бошад.

**ГОВДИЛ** گاودل 1. нотарс, ҷасур. 2. *кит.* аҳмақ, нодон.

**ГОВДОР** گاودار он ки ба парвариш ва нигаҳбонии гов машғул аст.

**ГОВДОРӢ** گاوداری 1. амал ва шуғли говдор. 2. ҷое, ки дар он ҷо барои истеҳсоли ширу гӯшт ва фурӯши маҳсулоти ширию гӯштӣ гов парвариш мекунанд.

**ГОВДУМ** گاودم *кит.* асбоби мусиқии карнаймонанд, карнайи хурд.

**ГОВДӮШ** گاودوش 1. он ки дӯшидани говҳо шуғли ӯст (*дар чорводорӣ*), говҷӯш. 2. *кит.* зарфи саркушод ва тагаш танг, ки маъмулан бо он шир меҷӯшанд.

**ГОВДӮША** گاودوشه зарфи сафолини дугӯшаи махсуси ширдӯшӣ, хурма.

**ГОВДӮШӢ** گاودوشی дӯшидани гов, ширҷӯшӣ, говҷӯшӣ.

**ГОВЁЛ** *фр.* گاویال *зоол.* навъи тимсоҳ, ки беш аз шаш метр дарозӣ дошта, дар манотиқи Ҳинд ва Уқёнусия зиндагӣ мекунад.

**ГОВЗАБОН** گاوزبان *бот.* гиёҳе, ки барги он ба забони гов монанд аст ва гули онро дар тибби халқӣ ҳамчун даво истифода мебаранд.

**ГОВЗАНБӮР** گاوزنبور *зоол.* як ҷинси занбӯри калон.

**ГОВЗАҲРА** گاوزهره 1. моддаи сангмонанде, ки дар заҳраи гов пайдо мешавад ва дар тибби халқӣ ҳамчун даво истифода мекунанд. 2. *маҷ.* нотарс, шуҷоъ, далер.

**ГОВЗӮР** گاوزور он ки ниҳоят қавӣ аст; одами зӯр; он ки бе таълиму машқ дар гӯштингирӣ моҳир аст.

**ГОВЗӮРӢ** گاوزوری *гуфт., маҷ.* ниҳояти зӯрӣ, боқувватии аз ҳад зиёд; **говзӯрӣ кардан** а) зӯри зиёд нишон додан; б) *маҷ.* зулму ситам кардан.

**ГОВИГАРӢ** گاویگری беадабӣ; бефаҳмӣ, бефаросатӣ.

**ГОВИЗАНА** گاویزنه номи навое аз мусиқӣ.

**ГОВӢ** گاوی 1. *марбут ба* **гов**. 2. таҳияшуда ё бадастомада аз гов. 3. *маҷ.* нодонӣ, аблаҳӣ, бехирадӣ.

**ГОВКАШ** گاوکش бардорандаи гов, пурзӯр, боқувват.

**ГОВКИСА** گاوکیسه гове, ки дорои лаккаҳои

сафеду сиёҳ аст; ◊ **говкиса ба чарм андар будан** оқибати кор маълум набудан.

**ГОВЛАНД(Ӣ)** (گاولند(ی *гуфт.* мисли гов калону бешуур; беақл, лаванд.

**ГОВМАЛАХ** گاوملخ *зоол.* як ҷинси малахи калон.

**ГОВМАРГӢ** گاومرگی *тиб.* вабои гов, говмирӣ.

**ГОВМЕШ** گاومیش *зоол.* чорпоест аз ҷинси гов, ки тани бузург, гардани ғафси кӯтоҳ ва шохҳои калони хамида дорад.

**ГОВМИРӢ** گاومیری *ниг.* **говмаргӣ**.

**ГОВМОНАНД** گاومانند монанди гов, ба сони гов, шабеҳи гов.

**ГОВМОҲӢ** گاوماهی *зоол.* **делфин**.

**ГОВОРА** I گاواره *шакли кӯтоҳшудаи* **гоҳвора // гаҳвора**.

**ГОВОРА** II گاواره *кит.* галаи гов, подаи гов.

**ГОВОҲАН** گاوآهن *кишов.* олати оҳанинест, ки ба нӯги испор (омоч) насб карда, заминро шудгор мекунанд, поза, оҳани омоч, оҳани ҷуфт.

**ГОВПАЙКАР** گاوپیکر одами қавиҳайкал, бузургҷусса, говҳайат; **гурзи говпайкар** *ниг.* **говсар (гурзи говсар)**.

**ГОВПАРАСТ** گاوپرست он ки говро маъбуди худ қарор дода, парастиш мекунад.

**ГОВПАРАСТӢ** گاوپرستی амали говпараст (*говпарастӣ ва муқаддас шумурдани он барои гурӯҳе аз мардуми Ҳинд хос аст*).

**ГОВПОӢ** گاوپایی чаронидани говҳо; нигоҳубини гов, говбонӣ, подабонӣ.

**ГОВПОЙ** گاوپای парвокунандаи гов, говбон.

**ГОВПӮСТ** گاوپوست 1. пӯсти гов, ки дар он зар мерехтанд. 2. *маҷ.* воҳиди андозагирии вазн, қинтор (воҳиди андозагирии вазн, ки ба 57-59 кг баробар будааст).

**ГОВРАВҒАН** گاوروغن равғане, ки аз маскаи гов таҳия мешавад, равғани зард.

**ГОВРАНГ** گاورنگ говмонанд; **гурзи говранг** *ниг.* **говсар (гурзи говсар)**.

**ГОВРИШ** گاوریش 1. *гуфт.* он ки риши дарози ғулӣ дорад. 2. *маҷ.* одами гӯл, аҳмақ, аблаҳ, бефаҳм.

**ГОВРОН** گاوران ронандаи говҳо дар вақти ҷуфтронӣ ё бурдан ба чарогоҳ.

**ГОВРОНА** گاورانه калтаки говронӣ, чӯбдасти говрон.

**ГОВРОНӢ** گاورانی рондани говҳо ба чарогоҳ *ва г.*

**ГОВРӮЙ** گاوروی он ки рӯяш монанди гов аст, говчеҳра, говшакл.

**ГОВСАНДУҚ** گاوصندوق сандуқи калони оҳанӣ барои нигаҳдории пул ва ашёи қимат.

**ГОВСАР** گاوسر 1. чӯбе, ки дар болои чодар ё хайма насб мекунанд. 2. *ниг.* **говсор**: **гурзи говсар**. 3. аз айбҳои асп.

**ГОВСОР** گاوسار ба шакли сари гов, говмонанд, говшакл; **гурзи говсор** *таър.* гурзе, ки сараш монанди сари гов ва шохдор будааст.

**ГОВТАБЪӢ** گاطبعی *кит., маҷ.* аблаҳӣ, нодонӣ, бехирадӣ.

**ГОВТОЗ** گاوتاز *киноя аз* касе, ки лофи зӯрмандӣ ва паҳлавонӣ мезанад ва худро ба душман ғолиб нишон медиҳад.

**ГОВТОЗӢ** گاوتازی *киноя аз* таҳдид, тарсонидан.

**ГОВХАЛТА** گاوخلته халтаи калон.

**ГОВХОНА** گاوخانه биное барои баста нигоҳ доштани говҳо; оғил.

**ГОВХӮР** گاوخور *маҷ.* пурхӯр, бисёрхӯр.

**ГОВЧАРОН** گاوچران он ки говонро ба чаро мебарад, чаронандаи гов, говпой, говбон.

**ГОВЧАРОНӢ** گاوچرانی говпоӣ, говбонӣ.

**ГОВЧАШМ** گاوچشم 1. он ки чашмаш мисли чашми гов калон аст, чашмкалон, фарохчашм. 2. *бот.* бобуна, номи гули берунсафеди дарунзард.

**ГОВЧЕҲР** گاوچهر *кит.* говсурат, говрӯй, говшакл; **гурзаи говчехр** *ниг.* **говсор, гурзи говсор**.

**ГОВҶАЛЛОБ** گاوجلاب он ки чорпоро харида,

бо фоидааш мефурӯшад, савдогари чорпои калон, молчаллоб.

**ГОВҶАЛЛОБӢ** گاوجلابی амал ва шуғли говчалобӣ, молчаллобӣ.

**ГОВҶИГАР** گاوجگر *маҷ.* нотарс, далер, ҷасур.

**ГОВҶУССА** گاوجثّه говпайкар, одами тануманд.

**ГОВҶӮШ** گاوجوش *ниг.* **говдӯш**.

**ГОВҶӮШӢ** گاوجوشی *ниг.* **говдӯшӣ**.

**ГОВШИР** گاوشیر *бот.* гиёҳи алафӣ аз хонаводаи ҷаъфарӣ, ки ширaи он хосияти давоӣ дорад.

**ГОЗ** I گاز 1. газиш, газидан бо дандон. 2. анбӯри мехкашӣ; анбӯр. 3. қайчии токбурӣ.

**ГОЗ** II گاز *кит.* дарахти коҷ, санавбар.

**ГОЗ** III گاز *ниг.* **газ**.

**ГОЗА** گازه *ниг.* **коза**.

**ГОЗУР** گازور *кит.* либосшӯй, ҷомашӯй, шустагар, козур.

**ГОЗУРГОҲ** گازورگاه ҷои гозурӣ, ҷои ҷомашӯӣ.

**ГОЛ** I گال *кит.* 1. гурезиш, гурехтан. 2. овози баланд.

**ГОЛ** II *англ.* گال *варз.* холи бурд, ки дар бозии футбол, чавгон, хоккей *ва г.* баъди аз дарвоза гузаронидани тӯб ҳисоб мешавад.

**ГОЛИДАН** گالیدن *кит.* 1. овози баланд баровардан, фарёд кардан. 2. гурехтан, дур шудан, канора гирифтан.

**ГОЛЛАНДӢ** گالندی 1. *мансуб ба* давлати Голландия. 2. намояндаи миллати голландӣ.

**ГОМ** گام *кит.* фосилаи байни ду пой дар вақти рафтан, қадам.

**ГОМОФОНИЯ** *ю.* گامافانیه *мус.* навъе аз мусиқии бисёровоза, ки дар он як овоз мавқеи муҳим дошта, овозҳои дигар ба он ҷӯр мешаванд.

**ГОМШУМОР** گام‌شمار **:ба гомшумор роҳ рафтан** *кит.* бо эҳтиёт роҳ рафтан.

**ГОРД** *фр.* گارد *ниг.* **гвардия**.

**ГОРИЛЛА** *англ.* گاریله *зоол.* маймуни калони одамшакл, ки дар Африқои Марказӣ зиндагӣ мекунад.

**ГОРМОН** *ю.* گارمان *биол.* моддаи аз ҷиҳати биологӣ фаъол, ки онро ғадудҳои дарунӣ ҷудо намуда, бевосита ба таркиби хун дохил мекунанд.

**ГОСПИТАЛ** *ю.* گاسپیتل беморхонаи ҳарбӣ.

**ГОТИКА** *фр.* گاتیکه услуби махсуси санъати меъмории Аврупои Ғарбӣ дар асрҳои XII - XV.

**ГОТИКӢ** گاتیکی *мансуб ба* **готика**; **ҳуруфи готикӣ** хати махсуси ҳарфҳояш гӯшадор.

**ГОФ** گاف *номи ҳарфи бисту шашуми алифбои арабиасоси тоҷикӣ, ки дар ҳисоби абҷад мисли ҳарфи «коф» ба адади 20 баробар аст.*

**ГОҲ** گاه 1. ҷой, макон (*ба ин маъно бештар ҳамчун ҷузъи пасини калимаҳои мураккаб меояд*: **коргоҳ, хобгоҳ, чарогоҳ**). 2. вақт, замон. 3. баъзан, баъзе вақт: **гоҳ..., гоҳ(е)...; гоҳе** баъзан, баъзе вақт; **он гоҳ** он вақт; баъд аз он; **чанд гоҳ** чанд вақт, муддате; **ҳар сари чанд гоҳ** ҳар сари чанд вақт, ҳар замон; баъзан, гоҳо; **ҳар гоҳ** ҳар вақт, вақте, мавриде; **ҳеҷ гоҳ** ҳеҷ вақт, ҳаргиз; **гоҳ-гоҳ** баъзан, аҳёнан, баъзе вақт; **гоҳ-ногоҳ // гоҳу бегоҳ** ҳар вақт, ҳар замон; баъзан; вақту бевақт. 4. тахт, авранг, сарир, тоҷу тахт.

**ГОҲАНБОР** گاهنبار мувофиқи ақидаи динӣ шаш рӯз ё шаш гоҳро (замонро) мегӯянд, ки дар ин муддат Худо дунёро офаридааст; масалан, бино ба китоби Зардушт дунё дар шаш гоҳ (замон) офарида шудааст: дар гоҳи аввал дар муддати чил рӯз – осмонҳо, дар гоҳи дуюм дар муддати шаст рӯз – обҳо, дар гоҳи сеюм дар муддати ҳафтоду панҷ рӯз – замин, дар гоҳи чорум дар муддати сӣ рӯз – растанӣ ва гиёҳҳо, дар гоҳи панҷум дар муддати ҳаштод рӯз – ҳайвонот ва дар гоҳи шашум дар муддати ҳафтоду панҷ рӯз – одам; ҳар яке аз ин гоҳҳо номи махсусе дорад.

**ГОҲАНГОН** گاهنگان *нуҷ.* Роҳи Каҳкашон.

**ГОҲБОР** گاهبار *ниг.* **гоҳанбор**.

**ГОҲВОР** گاهوار *ниг.* **гоҳвора**.

**ГОҲВОРА** گاهواره *ниг.* **гаҳвора**.

**ГОҲГИР** گاه‌گیر он ки дар корҳо ҷиддӣ нест ва фақат гоҳ-гоҳ аз худ ҷиддияту серталабӣ зоҳир мекунад; он чи, ки хеле ба нудрат пайдо мешавад.

**ГОҲӢ** گاهی *кит.* 1. *мансуб ба* **гоҳ**. 2. тахтнишин, подшоҳ.

**ГОҲО** گاها гоҳе, баъзан, баъзе вақт, гоҳ-гоҳ.

**ГОҲНОМА** گاه‌نامه тақвим, ҷадвали солу моҳу рӯз бо сония, дақиқа ва соат.

**ГОҲҶӮЙ** گاه‌جوی *кит.* ҷӯяндаи тахти подшоҳӣ.

**ГОҲШУМОРӢ** گاه‌شماری нигоҳ доштани ҳисоби солу моҳу рӯз; тақвим, солшуморӣ.

**ГОҶ** گاج аҳмақ, аблаҳ; каллакаду: **одами гоҷ; гоҷ кардан** *касеро* аҳмақ кардан, фанд додан, фиреб додан касеро.

**ГОҶИГАРӢ** گاجی‌گری *ниг.* **гоҷӣ**.

**ГОҶӢ** گاجی аҳмақӣ, аблаҳӣ; бефаросатӣ; **гоҷигарӣ кардан** рафтору гуфтори номақбул кардан (*аз қабили* сабукӣ, беадабӣ, худситоӣ *ва г.*).

**ГОШТАН** گاشتن 1. гардондан, гардонидан (*сарро, рӯйро*). 2. давр занондан.

**ГРАЖДАНИН** گرژدنین *ниг.* **шаҳрванд**; табаа, фуқаро.

**ГРАЖДАНӢ** گرژدنی 1. *ниг.* **шаҳрвандӣ**: **ҳуқуқи граждани**. 2. ғайриҳарбӣ, ғайринизомӣ: **авиатсияи (ҳавопаймоии) гражданӣ**; **мудофиаи гражданӣ** *ниг.* **мудофиа**; **никоҳи гражданӣ** қайди никоҳ дар идораи давлатӣ (*бе риояи расму русуми анъанавӣ ва динӣ*); **ҷанги гражданӣ** муборизаи мусаллаҳона байни синфҳо ва гурӯҳҳои иҷтимоии дохили як давлат, ҷанги шаҳрвандӣ, ҷанги дохилӣ.

**ГРАММ** *фр.* گرم воҳиди ченаки вазн дар системаи метрӣ, ки аз ҳазор як ҳиссаи килограмм буда, ба вазни як мукааб сантиметр об баробар аст.

**ГРАММАТИКА** *ю.* گرمتیکه 1. *збш.* қисми забоншиносӣ, ки қоидаҳои сохтан, тағйир дода истифода бурдани калимаву ибораҳо ва хелҳои ҷумла, яъне морфология ва синтаксисро дар бар мегирад, сарфу наҳв. 2. китобе, ки дар он қоидаҳои сарфу наҳв баён ёфтааст, дастури забон.

**ГРАММАТИКӢ** گرمتیکی *мансуб ба* **грамматика**: **хатои (ғалати) грамматикӣ**.

**ГРАНАТА** *олм.* گرنته *ҳ.* норинҷак, як навъ лавозимоти ҷангӣ барои нобуд кардани қувваҳои зинда ва техникаи ҷангии душман, ки ба воситаи тӯп ва ё дастӣ ба нишон мепартоянд.

**ГРАНАТААНДОЗ** گرنته‌انداز 1. сарбозе, ки аз силоҳи гарнатапартоб истифода мекунад. 2. силоҳи гранатапартоӣ, гранатамёт.

**ГРАНТ** گرنت шакли маблағгузории иловагӣ барои корҳои тадқиқотии илмӣ, ки ба тарзи озмун пешниҳод карда мешавад.

**ГРАФ** *ю.* گرف унвони ашрофӣ ва соҳиби ин унвон.

**ГРАФИКА** گرفیکه 1. навъи санъати тасвирӣ, ки расмҳоро ба воситаи хату раххои сиёҳ (*бе истифодаи рангҳои гуногун*) мекашанд; асарҳои ин навъи санъати тасвирӣ, сиёҳқалам. 2. *збш.* маҷмӯи воситаи хати забон, таҳқиқи таносуби хат ва ово дар забон.

**ГРЕЙДЕР** *англ.* گریدر *тех.* мошини ҳамворкунандаи сатҳи роҳҳо пеш аз сангфарш кардан ва асфалт пӯшонидан.

**ГРИМ** *фр.* گریم ранг ва хамираҳои махсусе, ки актёрон намуди зоҳирии худро дигар мекунанд.

**ГРИПП** *фр.* گریپ *тиб.* касалии вазнини сироятkунанда ва тез паҳншавандаи роҳҳои нафасгирии инсон, ки табу ларза, дарди сару мушакҳо, сулфаю зуком аз аломатҳои он ҳисоб мешаванд, зуком.

**ГРОССМЕЙСТЕР** *олм.* گراسمیستر 1. унвони олии варзишӣ оид ба шоҳмот ва шашка. 2. устоди шоҳмот ё шашка, ки ба ин унвон сарфароз гардидааст.

**ГУВОЖА** گواژه шӯхӣ, мазоҳ, масхара; **гувожа задан** масхара кардан, сарзаниш кардан, таъна задан.

**ГУВОЛИДАН** گوالیدن андӯхтан, анбор кардан, анбоштан; болидан, нумӯъ кардан.

**ГУВОР** گوار 1. гуворо, созгор, форам; хушнуру хушзеҳн, ширин, лаззатнок. 2. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънои* гуворанда, гуворишшаванда, ҳазмшаванда:

**хушгувор, бадгувор, осонгувор**.

**ГУВОРАНДА** گوارنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **гуворидан**; гуворо, ҳазмшаванда.

**ГУВОРАНДАГӢ** گوارندگی *шакли дигари сифати феълии замони ҳозира аз* **гуворидан**; хушгуворӣ, гуворо будан, дилчаспӣ.

**ГУВОРИДАН** گواریدن *кит.* 1. ҳазм шудан. 2. хушу форам омадан, форидан (*дар бораи хӯрданиҳо*).

**ГУВОРИШ** گوارش *кит.* 1. *исми феълӣ аз* **гуворидан**; ҳазм, ҳазмкунӣ. 2. *тиб.* маъҷуне ё таркибе, ки барои зуд ҳазм кардани хӯрок мехӯранд.

**ГУВОРО** گوارا хушмаза, хуштаъм, хушҳазм; мувофиқи табъ ва завқ, матбӯъ, форам; **гуворо омадан** форам будан; писанд афтодан.

**ГУВОРОӢ** گوارایی гуворо будан, форамӣ, матбӯъ будан.

**ГУВОРОН** گواران *ниг.* **гуворо**.

**ГУВОҲ** گواه шоҳид, шаҳодатдиҳанда; **гувоҳ нишон додан // гувоҳ овардан** касеро ё чизеро барои тасдиқи амале шоҳид қарор додан; **гувоҳ шудан** шоҳид шудан.

**ГУВОҲИНОМА** گواهی‌نامه *ниг.* **гувоҳнома**.

**ГУВОҲӢ** گواهی шоҳидӣ, шаҳодат, гувоҳ будан (шудан); **гувоҳӣ додан** шаҳодат додан, далели чизе будан; **дил гувоҳӣ додан** боварӣ доштан; яқинан донистан.

**ГУВОҲНОМА**گواهنامه *ниг.* **шаҳодатнома**.

**ГУВОШТАН** گواشتن гуворидан.

**гудоз** گداز 1. *асоси замони ҳозира аз* **гудохтан**. 2. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънои* гудозанда: **чӯянгудоз**, **пӯлодгудоз**, **ҷонгудоз**…

**ГУДОЗ** گداز 1. гудозиш, обшавӣ, гудохташавӣ. 2. *маҷ.* сӯзиш, дард, алам; **сӯзу гудоз** азоб, машаққат; алам, ғаму андӯҳи бисёр.

**ГУДОЗА** گدازه моддаҳои сӯзон, ки аз кӯҳҳои оташфишон берун мерезанд, гудохта, тафта.

**ГУДОЗАНДА** گدازنده қобили завб, гудозпазир, оҳан ё филизи дигар, ки обшаванда аст.

**ГУДОЗВАР** گدازور танакор.

**ГУДОЗГАР//ГУДОЗИШГАР** گدازگر//گدازشگر он ки филизотро мегудозад, гудозанда.

**ГУДОЗИДА** گدازیده *сифати феълии замони гузашта аз* **гудохтан**; обшуда, завбшуда, гудохташуда.

**ГУДОЗИДАН** گدازیدن *тарзи бавоситаи* **гудохтан**; об кардан.

**ГУДОЗИШ** گدازش *исми феълӣ аз* **гудохтан**; аз ҳолати сахтӣ ба ҳолати моеъ гузаштани модда бо таъсири гармӣ, завб.

**ГУДОЗИШГАР** گدازشگر *ниг.* **гудозгар**.

**гудохт** گداخت *асоси замони гузашта аз* **гудохтан**.

**ГУДОХТА** گداخته *сифати феълии замони гузашта аз* **гудохтан**; гудоза; **гудохта шудан** об карда шудан, завб шудан.

**ГУДОХТАН** گداختن 1. моддаи сахтро ба воситаи гармои баланд моеъ гардонидан, об кардан. 2. об шудан, завб шудан. 3. *маҷ.* азоби бисёр кашидан, дар азоб сӯхтан; ниҳоят ғам хӯрдан.

**ГУДОХТАНӢ** گداختنی 1. *сифати феълии замони оянда аз* **гудохтан**. 2. гудохта–шаванда, қобили гудозиш; он чи бояд гудохта шавад.

**ГУДРОН** *фр.* گودران моддаи аз партови нафт ҳосилшуда, ки ҳамчун сӯзишворӣ, маводи оиққорӣ дар симҳои барқ ва барои фарши роҳҳо истифода мешавад, қатрон, қир.

**ГУЖОР** گژار *кит.* сангдони мурғ, ҷиғилдони мурғ, чинадони мурғ.

**гузар** گذر 1. *асоси замони ҳозира аз* **гузаштан**. 2. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънои* гузаранда: **тезгузар, зудгузар**.

**ГУЗАР** گذر 1. гузаштан, гузариш; **роҳи гузар** гузаргоҳ, роҳи равуо. 2. ҷои убур, гузаргоҳ; роҳи рафтуомад. 3. сероҳа ё чорроҳаи шаҳру деҳот, ки дар он мағозаву дӯконҳои гуногун, чойхонаву сартарошхона *ва г.* воқеъ аст. 4. *таър.* воҳиди ҳудудии маъмурӣ дар шаҳру деҳоти Осиёи Миёна то инқилоби Октябр (*мас.*, *гузари Сӯзангарон дар Бухоро, гузари Чинор дар Кӯлоб ва г.*), маҳалла; **гузар афтодан** *ба ҷое* иттифоқан аз ҷое гузаштан, тасодуфан аз ҷое убур

кардан; **гузар доштан** а) гузаштан, убур кардан аз ҷое ё роҳе; б) рафтан ба сӯе, омадан ба назди касе; **гузар кардан** а) гузаштан, гузашта рафтан; б) *кинояз аз* вафот кардан.

**ГУЗАРАНДА** گذرنده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **гузаштан**. 2. гузашта раванда, раҳгузар: **диққати гузарандаро ба худ ҷалб мекард**. 3. сирояткунанда: **касалиҳои гузаранда**; **феъли гузаранда** *грам.* феъле, ки амали он ба мафъул (пуркунанда) мегузарад, феъли мутааддӣ; *муқоб.* **монда** (*аз қабили* дидан, овардан, хӯрдан).

**ГУЗАРГАҲ** گذرگه *ниг.* **гузаргоҳ**.

**ГУЗАРГОҲ** گذرگاه ҷои гузаштан, маъбар, убургоҳ; **гузаргоҳи об** ҷои равон шудани об, ҷараёнгоҳи об, маҷро.

**ГУЗАРИШ** گذرش *исми феълӣ аз* **гузаштан**; гузаштан аз як ҷой ба ҷои дигар; **давраи гузариш** замони табдили як ҳолат ба ҳолати дигар.

**ГУЗАРӢ** گذری гузаранда, убуркунанда.

**ГУЗАРО** گذرا 1. гузаранда, гузашта, нопойдор, раванда; **гузарои роҳ** гузарандаи роҳ, роҳгузар. 2. *маҷ.* ҳар чиз ё касе, ки аз ягон ҷиҳат ё сифат аз ҳад гузаштааст ва ё бартарии зиёде дорад: **аҳмақи гузаро, донои гузаро, хушхати гузаро; ноинсофии гузаро** *киноя аз* камоли ноинсофӣ, ноинсофии аз ҳад зиёд. 3. *маҷ.* бурро, тез.

**ГУЗАРОН** گذران *феъли ҳол ва сифати феълии замони ҳозира аз* **гузаштан**; 1. гузаранда; **гузарони роҳ** роҳгузар. 2. *маҷ.* бебақо, нопойдор, фонӣ: **умри гузарон, дунёи гузарон**.

**ГУЗАРОНАНДА** گذراننده *сифати феълии замони ҳозира* аз **гузарон(и)дан**.

**ГУЗАРОН(И)ДАН** گذراندن//گذرانیدن *тарзи бавоси–таи* **гузаштан**. 1. чизеро аз даруни чизе убур додан (*мас.*, *риштаро аз сӯрохи сӯзан*); чизеро ба воситаи чизе интиқол додан. 2. касеро ё чизеро аз ҷое ба ҷои дигар бурдан; тағйир додани ҷои касе ё чизе; **аз дарё гузаронидан** ба он тарафи дарё убур додан, ба он тарафи дарё гирифта гузаштан. 3. гирифта бурдан, убур кунондан, гирифта гузаштан. 4. ба сар бурдан, тай кардан; **рӯз(ро) гузаронидан** умр ба сар бурдан, зиндагӣ кардан; **умр гузаронидан** умр ба сар бурдан, зиндагӣ кардан. 5. анҷом додан, ба охир расондан. 6. рӯнавис кардан, аз рӯи матне бардошта навиштан, нақл кардан. 7. ташкил кардан, барпо намудан: **маҷлис гузаронидан, намоиш гузаронидан;** ◊ **аз дами шамшер гузаронидан** куштан, қатл кардан; **аз дил гузаронидан** фикр кардан, хаёл кардан; **аз назар гузаронидан** а) дида баромадан, баррасӣ кардан; б) муоина намудан; тамошо кардан; **аз сар гузаронидан** паси сар кардан, ба сар бурдан, дидан, сипарӣ кардан; **аз ҳад гузаронидан** аз доираи эътидол берун баромадан, аз андоза таҷовуз кардан, ифрот кардан; **нафас нагузаронида** беист, таваққуф накарда, дам нагирифта (*мас.*, гап задан).

**гузашт** گذشت *асоси замони гузашта аз* **гузаштан**.

**ГУЗАШТ** گذشت 1. гузариш, мурур, гузашта рафтан: **гузашти айём**. 2. *маҷ.* даст кашидан аз нафъи худ ба нафъи каси дигар; **гузашт кардан** бахшидан, ба манфиати каси дигар аз баҳри чизе баромадан; аз қимати аслиаш кам кардан.

**ГУЗАШТА** گذشته 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **гузаштан**. 2. он ки ё он чи аз ҷое гузашта рафтааст, рафта, убуркарда. 3. пеш, пешин, пешина, собиқ. 4. вақти пеш, пештар, собиқ. 5. он чи аз сар гузаштааст, саргузашт; **замони гузашта** а) давраи пеш; б) *грам.* яке аз се замони асосии феъл, ки амалу ҳолати пеш аз замони нутқи гӯянда воқеъшуда ё амали ба охир расидаеро ифода мекунад, мозӣ; **дере нагузашта**... пас аз андаке вақт, баъди андаке, баъд аз фурсате; **гузашта рафтан** наистода рафтан, таваққуф накарда роҳи худро давом додан; ◊ **аз рӯи** *касе* **гузашта натавонистан** хоҳиши касеро рад карда натавонистан.

**ГУЗАШТАГАРОӢ** گذشته‌گرایی гароиш доштан ва бартарӣ додан ба ҳодисаҳои гузашта, парастиши кору бори гузаштагон.

**ГУЗАШТАГОН** گذشتگان *ҷ.* **гузашта**; 1. пешиниён, қадимиҳо. 2. падару бобоҳои раҳматкарда.

**ГУЗАШТАН** گذشتن 1. гузар кардан, убур кардан аз ҷое, раҳгузар шудан аз ҷое ё аз пеши касе; аз ҷое ба ҷое рафтан. 2. дохил шудан, даромадан; нуфуз кардан (*аз байн ё даруни чизе ба ҷое*). 3. ҷорӣ шудан, равон

гаштан (*мас.*, *об аз банд*). 4. мурур кардан, сипарӣ шудан, тай шудан; **мавсими** *чизе* **гузаштан** мавсими чизе паси сар шудан, мавсими чизе тамом шудан; **синнаш аз панҷоҳ гузаштааст** синнаш аз панҷоҳ зиёд аст. 5. интиқол ёфтан аз ҳолате ба ҳолате, табдил ёфтан, тағйир ёфтан: **гузаштани тағйироти миқдорӣ ба сифатӣ**. 6. *маҷ.* вафот кардан, мурдан, фавтидан, даргузаштан. 7. пеш рафтан, пешсаф шудан: **Аҳмад дар мусобиқа аз ҳама гузашт**. 8. *маҷ.* зикр шудан, қайд гаштан. 9. аз даъво ё ҳаққи худ сарфи назар кардан; аз баҳри чизе гузаштан, талаб накардан (*қарзро*). 10. *гуфт.* пардохтан, машғул шудан; **дарси нав гузаштан** мавзӯи дарси навро мавриди омӯзиш қарор додан. 11. *дар таркибҳои феълӣ омада, маънои* қаблан анҷом ёфтани *амалеро ифода мекунад:* **гуфта гузаштан, маълумот дода гузаштан; истода гузаштан** таваққуф намудан (*барои шарҳу баён*); ◊ **аз баҳри** *чизе* **гузаштан** сарфи назар кардан, даст кашидан, тарк кардан; **аз гуноҳи** *касе* **гузаштан** гуноҳи касеро бахшидан; **аз дунё гузаштан** вафот кардан, мурдан; **аз имтиҳон гузаштан** а) санҷида шудан; б) комёб шудан дар имтиҳон, баҳои мусбат гирифтан дар имтиҳон; **аз** *касе* **камбудие гузаштан** *гуфт.* аз касе сар задани камбудие, ба вуқуъ пайвастани нуқсоне аз тарафи касе; **аз пеши** *касе* **гузаштан** а) *ниг.* **пеш (аз пеши** *касе* **гузаштан)**; б) аз имтиҳони касе гузаштан; кӣ будан ва ба чӣ қодир будани худро ба касе нишон додан; **аз сари** *касе* **гузаштани** *чизе* бо касе рӯй додани ҳодисае (воқеае); **аз ҳад гузаштан** аз андоза берун шудан; ба дараҷаи ниҳоӣ расидан; **ба (дар) дил гузаштан** фикр кардан, хаёл намудан; **ба тарафи** *касе* **гузаштан** пайрави касе шудан, дар паноҳи касе шудан; аз касе тарафдорӣ кардан; **дар (ба) хотир гузаштан** ба ёд расидан, ба хотир омадан; **чашми** *касе* **нагузаштан** дида ё хонда натавонистан ба иллати заифии чашм.

**ГУЗАШТАНӢ** گذشتنی 1. *сифати феълии замони оянда аз* **гузаштан**; барои гузаштан қулай, гузаштанбоб: **ҷои гузаштанӣ**. 2. гузаштан хостан: **гузаштанӣ будан, гузаштанӣ шудан**.

**ГУЗАШТКУНАНДА** گذشت‌کننده гузаранда, бахшоянда, шахси боандеша.

**ГУЗИДА** گزیده 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **гузидан**; интихобшуда. 2. мунтахаб, мумтоз; беҳ, беҳтарин.

**ГУЗИДАН** گزیدن баргузидан, интихоб намудан, ҷудо карда гирифтан, чида гирифтан; хуш кардан, писандидан; **канора гузидан** канорагирӣ кардан, дур шудан; **манзил гузидан** ҷоеро барои истиқомат интихоб кардан, сокин шудан; **машғулӣ гузидан** машғул шудан, шуғл доштан.

**гузин** گزین 1. *асоси замони ҳозира аз* **гузидан**. 2. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънии* гузинанда: **хилватгузин, вожагузин**.

**ГУЗИН** گزین 1. гузида, интихобшуда; хосташуда: **гузин кардан** интихоб кардан, баргузидан. 2. *маҷ.* сазовор, муносиб, лоиқ.

**ГУЗИР** گزیر раҳоӣ, халосӣ; чора, илоҷ; **гузир надоштан** илоҷ надоштан; **гузир нест** (коре, ки) накарданаш мумкин нест, лоилоҷ бояд карда шавад, ногузир аст.

**гузор** گزار 1. *асоси замони ҳозира аз* **гузоштан** ва **гузор(и)дан**. 2. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънии* а) вазъкунанда, ҷорикунанда: **қонунгузор, бидъатгузор**; б) озодкунанда, барпокунанда: **бунёдгузор, поягузор;** в) таъминкунанда: **сиёсатгузор**, **коргузор**; г) гузаранда, убуркунанда, **дарёгузор, раҳгузор**.

**ГУЗОР** گزار 1. гузаштан, гузариш; **гузори** *касе* **ба ҷое афтодан** гузаштани касе аз ҷое; иттифоқан рафтани касе ба ҷое. 2. амали гузаштан, убур, гузар. 3. гузаргоҳ, ҷои гузар. 4. *маҷ.* буриш, амали буридан.

**ГУЗОРА** I گزاره гузор, гузариш, убур; **гузора шудан** убур кардан, гузаштан, сӯрох карда гузаштан аз чизе.

**ГУЗОРА** II گزاره аз ҳад гузаранда, аз ҳад зиёд, бисёр.

**ГУЗОРАНДА** گزارنده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **гузоштан**. 2. ба саҳнагузоранда, таҳиягар: **гузорандаи намоиш**. 3. сӯрохкунанда, шикофанда.

**ГУЗОРД** گزارد амали гузарондан ва убур додан.

**ГУЗОРДАН** گزاردن *ниг.* **гузоштан**.

**ГУЗОРИДАН** گزاریدن 1. адо кардан, ба ҷо овардан. 2 *маҷ.* арз кардан, гуфтан; **шукр гузоридан** шукр кардан.

**ГУЗОРИШ** گزارش 1. гузоштан, мондан,

вогузор кардан, супоридан; **гузориши масъала** масъалагузорӣ, гузоштани масъала. 2. баён, шарҳ; **гузориши аҳвол** баёни ҳол; **гузориши илмӣ** суханронии мухтасар доир ба мавзӯи баҳс дар маҳфили илмӣ. 3. *нав.* навъи хабар бо сӯҳбат ва намоиш аз ҷои воқеа дар бораи рӯйдодҳои рӯз (*дар матбуот, радио, телевизион*). 4. дархост; ҳисобот.

**ГУЗОРИШГАР** گزارشگر 1. баёнгар, шарҳу эзоҳдиҳанда, баёнкунанда. 2. шарҳи рӯйдодҳои рӯз (*дар матбуот, телевизион ва радио*). 3. *маҷ.* суратгар, наққош.

**ГУЗОРИШДИҲӢ** گزارشدهی хабардиҳӣ; суханронӣ, ҳисоботдиҳӣ.

**ГУЗОРИШНОМА** گزارشنامه баённома, иттилооти хаттӣ (*дар бораи воқеае*).

**ГУЗОРӢ** گزاری *марбут ба* **гузор**; гузаранда.

**ГУЗОШТАН** گزاشتن 1. мондан, ниҳодан: **болои ҳам (ба замин) гузоштан, ба киса гузоштан**. 2. тарк кардан, раҳо кардан. 3. боқӣ гузоштан, аз худ ба ёдгор мондан, асар (нишона) мондан. 4. мавқуф кардан, мондан; ба таъхир андохтан: **ба вақти дигар гузоштан**. 5. роҳ додан, имкон додан (*ба коре, чизе*); **ба истироҳат гузоштан** ба истироҳат сар додан. 6. ба коре мондан, таъйин кардан; **имзо гузоштан** имзо кардан, даст мондан; **лона гузоштан** лона мондан, ошён сохтан; **қадам гузоштан // по гузоштан** шурӯъ ба рафтан кардан; роҳ рафтан; **ном гузоштан** номидан, ном мондан; **осуда гузоштан** ба ихтиёри худ мондан, ба ҳоли худ мондан; **саҳм гузоштан // ҳисса гузоштан** ба коре ё чизе саҳми худро ҳамроҳ кардан; **ба майли (ҳоли) худ гузоштан** ба ихтиёри худ мондан; **ба номи** *касе* **гузоштан** ба исми касе номидан, мавсум ба номи касе кардан (*чизе ё ҷоеро*); ба номи касе номгузорӣ кардан.

**ГУЛ** گل 1. ғунча ва ё муғчаи вошудаи гиёҳон ва дарахтон, баргҳои рангини ба ҳам пайваста, ки баъзе гиёҳон ва дарахтон дар шохаҳои худ ҳосил мекунанд ва аз он тадриҷан тухм ё мева пайдо мешавад, шукуфаи гиёҳон ва дарахтон. 2. гиёҳҳое, ки барои гулҳои рангоранг ва хушбӯяшон мекоранд; **гули даштӣ** гули саҳроии худрӯй; **гули навруста** гули аввали баҳор; гули навшукуфта; **гули наврӯзӣ** гули аввали баҳор; **гули намозишом** гуле, ки вақти нишасти офтоб кушода мешавад, гули шомӣ; **гули нор** гули анор; гули ба сурхӣ моил, гули сурх; **гули ошиқи печон** гуле, ки шохаи он ба ҳар чизи ба вай наздик печида боло меравад; **гули пажмурда** гули афсурда; **гули садбарг** гули сурх, сафед ё гулобии калон-калони сербарг, вард; **гули хайрӣ** растание, ки гулҳои сафед, сурх ё бунафш дорад ва дар тибби халқӣ истифода мешавад, тугмачагул; **гули хандон** а) гули шукуфта; б) *маҷ.* ҷавони шоду хандон; **гули ҳамешабаҳор** а) гули доимсабз, гули ҳамешашукуфон; б) *маҷ.* рӯи маҳбуба; **айёми гул // мавсими гул** вақти шукуфтани гул; мавсими баҳор; **иди гул** иди баҳор; вақти нашъунамои гулҳо; **фасли гул** а) мавсими шукуфтани гул; б) *кинояи аз* баҳор. 3. *маҷ.* беҳтарин чиз, зубдаи ҳар чиз. 4. *маҷ.* ҳар чизи нозук ва латиф ё ҳар шахси азиз ва маҳбуб; *ба таври истиора*: **гули орзу, гули рухсор, гули боғи умед**. 5. нақшу нигоре, ки ба шакли гул дар деворҳо кашида ё ба матоъҳо бофта мешавад; **гул андохтан // гул партофтан** *ба чизе* нақшу нигор кашидан, ҳар хел тасвир даровардан ба чизе; **гул дӯхтан** ба рӯи матоъ бо сӯзану ришта тасвир даровардан, гулдӯзӣ кардани матоъ. 6. *маҷ.* сурхакон (*бемории хавфнок*): **гул баровардан; гул кардан** а) шукуфта шудан, шукуфтани дарахтҳои мева ва растаниҳо; б) *маҷ.* боло рафтан, авҷ гирифтани чизе ё коре: **гул кардани санъати ҷумҳурӣ**; в) *маҷ.* масрур гаштан, шоду хандон шудан; завқу шавқ пайдо кардан; **гул партофтан** а) аз гул баромадан; б) ҳосил набаста рехтани гули растаниҳо; **гул пошидан // гул фишондан (афшондан)** ба роҳи касе ё ба рӯи чизе гул партофта, муҳаббату самимият изҳор кардан; **аз гул баромадан** гул партофта ба ҳосил даромадан; ◊ **гули сари сабад** чизи беҳтарин, писандидатарин, одами азизтар ва бақадртар дар байни як гурӯҳ, зинатбахши маҳфилҳо; **гули чашм** як навъ доғи сафеде, ки дар чашми одам пайдо мешавад; **гули шамъ** (чароғ) сари нимсӯхтаи пилтаи чароғу фатилаи шамъ; **гул буридан** дар коре маҳорати аз андоза берун нишон додан: **гул буридан дар гап задан; гул-гул шукуфтан** а) аз ҳад зиёд хурсанд шудан; болидан; б) нашвунамо кардан, ривоҷу равнақ ёфтан, тараққӣ кардан; **гули мақсуд чидан** ба мақсад расидан; **гули умеди** *касе* **шукуфтан** ба орзу расидан; **аз гул нозук будан** хеле нафис будан; бисёр нозук будан; **аз сад гул якаш нашукуфтан** ҳоло ҳама чиз дар пеш будан; акнун зоҳир шудани қувваю

равнақ, ҳанӯз ҷавон будан; **гул бе хор намешавад** (*мақ.*) // **гул хор дораду асал – ору** (*зарб.*) а) ҳар чизи хуб ҷиҳати баде ҳам дорад; б) ганҷ бе ранҷ муяссар намешавад: **одамӣ аз гул нозуку аз санг – сахт** (*мақ.*)

**ГУЛА** گله афзори кори бофандагист, ки вақти кор торҳоро боло-поин бурда, дар байни онҳо барои пуд роҳ мекушояд: **гулаи ресмонӣ**.

**ГУЛАК** گلک 1. *шакли тасғир ва навозишии* **гул**. 2. *маҷ.* маҳбуба, маъшуқа. 3. *маҷ.* бача, фарзанд.

**ГУЛАКДӮЗӢ** گلک دوزی *ниг.* **гулдӯзӣ**.

**ГУЛАНГДОН** گلنگدان *ҳ.* милаи филизии сарқаче, ки бо ҳаракати рафтуомад фишангро ба даруни хизонаи туфанг мебарад ва пукаи фишангро берун меандозад.

**ГУЛАНГУБИН** گل‌انگبین гулқанди асалӣ, ки аз гулу асал тайёр карда мешавад.

**ГУЛАНДОЗ** گل انداز *сохт.* намое, ки дар бинокорӣ аз хишти пухта ба шакли гул сохта мешавад.

**ГУЛАНДОМ** گل‌اندام нозукбадан, латифпайкар: **духтари гуландом**.

**ГУЛАНДОХТА** گل‌انداخته 1. растанӣ ва ё дарахте, ки гул андохтааст. 2. *маҷ.* афрӯхта ва сурх.

**ГУЛАНОР** گل‌انار 1. ҳар чизе, ки ба ранги гули анор бошад. 2. навъи матоъ, ки гулҳояш сурхи баланд мешавад: **куртаи гуланор, чити гуланор**.

**ГУЛАФСОР** گل‌افسار нӯхтаи нозуки бандаш чармин, ки аз болои лаҷом ба сари асп андохта, аспро ба ҷое мебананд.

**ГУЛАФШОН** گل‌افشان 1. гулпош, гулрез, гулнисор. 2. *тиб.* бемории гузарандаи пӯст аст, ки дар бадан, бештар дар рӯи одам пайдо мешавад.

**ГУЛАФШОНӢ** گل‌افشانی *исми амал аз* **гул афшондан**; гулпошӣ, гулрезӣ; **гулафшонӣ кардан** а) гул нисор кардан, гул пошидан; б) *маҷ.* ҳунарнамоӣ кардан дар санъати сухан *ва ғ.*

**ГУЛБАДАН** گلبدن *ниг.* **гуландом**.

**ГУЛБАЗМ** گل‌بزم маҳфили шеърхонӣ, ки хонанда гул дар даст байт ё порчаи шеъриро бо номи гул қироат карда, сипас гулро ба каси дилхоҳаш месупорад. Он кас шеърхониро бо номи гул давом дода, ин амалро такрор мекунад ва ҳамин тариқ гул давр хӯрдан мегирад (*ин кор одатан дар ҷашнҳои арусӣ сурат мегирад.*)

**ГУЛБАНД** گلبند 1. банди оҳанини корд, ки дар пайвандгоҳи теғ ва дастаи он устувор карда мешавад. 2. *маҷ.* боғбон.

**ГУЛБАНДӢ** گلبندی *мансуб ба* **гулбанд**; дорои тасвири гул, бо гул ороишёфта.

**ГУЛБАРГ** گلبرگ 1. барги гул, вараки гул. 2. *маҷ.* рӯи зебо; ◊ **гулбарги хандон** а) барги гули навшукуфта; б) маъшуқаи соҳибҷамол.

**ГУЛБАРГРӮЙ** گلبرگ‌روی гулрӯй, хушрӯй, зебо.

**ГУЛБАСАР** گل‌بسر гулпӯш, шукуфон: **дарахти гулбасар**; **бодиринги гулбасар** бодиринги наврасида, ки ҳанӯз гули сарашро напартофтааст.

**ГУЛБАХМАЛ** گل بخمل *ниг.* **гулмахмал**.

**ГУЛБАХМАЛПӮШ** گل‌بخمل‌پوش *ниг.* **гулмахмалпӯш**.

**ГУЛБАҲОР** گلبهار гули баҳорӣ, гули тару тоза.

**ГУЛБЕЗ** گلبیز гулпош, гулрез, гулафшон; хушбӯй: **боди гулбез**.

**ГУЛБИҲӢ** گل‌بهی рангҳои таркибии гули биҳӣ ё шукуфаи гули биҳӣ, ки ранги норанҷӣ дорад.

**ГУЛБОҒ** گلباغ боғе, ки гулҳои бисёр дорад, боғи гул, гулзор; *ба таври истиора*: **гулбоғи зиндагонӣ**.

**ГУЛБОД** گلباد боди гулбез, боди мушкбез.

**ГУЛБОДОМ** گلبادام 1. гули бодом. 2. нақшу нигор ба шакли гули бодом; **аспи гулбодом** аспи сафедчаранге, ки сар то пои баданаш холҳои бодомшакли сиёҳчаи сурхтоб дорад.

**ГУЛБОЗ** گلباز дӯстдори гул; гулпарвар.

**ГУЛБОМ** گلبام *кит.* овоз ва садои баланд, гулбонг.

**ГУЛБОН** گلبان нигаҳбони гул, боғбон.

**ГУЛБОНГ** گلبانگ 1. садои баланд, бонг, фарёд. 2. овози хуш, навои форам (*мисли хониши булбул*); хониш ва суруди чандкаса бо шодмонӣ ва хурӯш. 3. садои асбоби мусиқӣ.

**ГУЛБОР** گلبارгулпош, гулрез, гулафшон.

**ГУЛБОРОН** گلباران **:гулборон кардан** гул нисор кардан, фаровон гул рехтан.

**ГУЛБОФТ** گلبافت бо ороиш ва нақшу нигор бофташуда.

**ГУЛБУН** گلبن буттаи гул; буттаи гули садбарг; ◊ **гулбуни навруста** фарзанди ҷавон.

**ГУЛБУР** گلبر 1. он ки аз коғаз ё ягон чизи дигар гул месозад; касе, ки бар рӯи чизҳо нақши гул меандозад: **устои гулбур**. 2. *маҷ.* устои забардаст дар ҳунари худ.

**ГУЛБУРӢ** گلبری 1. гул сохтан аз коғаз ё чизи дигар; ба рӯи чизҳо гул андохта зинат додан. 2. нақшунигоршуда, зинатдода бо нақшу нигор.

**ГУЛБУТТА** گلبوته буттаи гул, ниҳоли гул; буттаи гулҳои бӯиданӣ (*мисли садбарг, атргул ва г.*), гулбун.

**ГУЛБӮ(Й)** گلبو(ی) он чи бӯи гул дорад; хушбӯй, муаттар.

**ГУЛВОЖА** گلواژه вожаи зебо, калимаи зебо.

**ГУЛВОМ** گلوام 1. гулфом, гулранг. 2. *маҷ.* сурхранг.

**ГУЛГАРДОН** گل‌گردان касе, ки дар маросими гулгардонӣ гулро ба даст гирифта мегардонад.

**ГУЛГАРДОНӢ** گل گردانی маросиме, ки дар он бачагон ё ҷавонон гули аввали баҳорро ба даст гирифта, барои муборакбодӣ хона ба хонаи мардум мегарданд ва аз онҳо ҳар гуна тӯҳфа мегиранд.

**ГУЛГАҶ** گلگج 1. гаҷи бисёр сафеди нарм, ки бо вай хонаҳоро гаҷкорӣ мекунанд. 2. девораи бо гулгаҷ андовашуда.

**ГУЛГАШТ** گل‌گشت 1. сайру гашт дар гулзор ва ҷойҳои дилкушо. 2. гулзор ё боғҳои гул (*ҷои сайру гашти мардум*).

**ГУЛГИРАК** گل‌گیرک қайчии махсус барои буридани сари нимсӯхтаи шамъ ё пилтаи чароғ.

**ГУЛГУЗОРӢ** گل‌گزاری гулдаста гузоштан ба пояи ҳайкал ё мазори шахсони таърихӣ.

**ГУЛГУЛ** گل‌گل 1. гул-гул шукуфтан, пурра шукуфтан, ба тамом шукуфтан, шукуфон ва хандон. 2. дорои доғҳои сурхи гулмонанд.

**ГУЛГУН** گلگون 1. гулранг, ба ранги гули сурх, сурхранг; сурх: **бодаи гулгун, чеҳраи гулгун**; **гулгун кардан** сурхранг гардонидан, сурх намудан; **гулгун гаштан (шудан)** ранги сурх гирифтан, сурх шудан. 2. монанди гул тару тоза ва зебо.

**ГУЛГУНА** گلگونه 1. гулгун, сурхранг. 2. сурхие, ки занҳо ба рӯй мемоланд, сурхӣ. 3. *маҷ.* рухсора, чеҳра, рӯи зебо.

**ГУЛГУНӢ** گلگونی 1. сурхрангӣ, сурхӣ. 2. *маҷ.* зебоӣ, хушрӯӣ: **гулгунии ҳаёт**.

**ГУЛГУНКАФАН** گلگون‌کفن *маҷ.* шаҳид, он ки ҷабран кушта шудааст, қурбонии ҷанг ё ягон ҳодисаи дигари мусаллаҳона; ҷабран кушташуда.

**ГУЛГУНҚАБО** گلگون‌قبا 1. сурхпӯш, пӯшандаи қабои сурх. 2. *маҷ.* зебо хушрӯй.

**ГУЛГУНРУХ** گلگون‌روخ *ниг.* **гулгунрухсор**.

**ГУЛГУНРУХСОР** گلگون‌رخسار сурхрӯй, хушрӯй, гулрухсор.

**ГУЛГУНСАВОР** گلگون‌سوار савори аспи сурх, аспсавор, савора.

**ГУЛҒАНДА** گلغنده пахтаи ҳаллоҷишудаи кулӯла, ки барои риштан тайёр мекунанд.

**ГУЛҒАР** گلغر *кит.* пашми нарме, ки аз буни мӯи буз бо шона мегиранд ва аз он шол ва чизҳои дигар мебофанд.

**ГУЛҒУНЧА** گل‌غنچه 1. ғунчаи гул, гули ношукуфта. 2. *киноя аз* маҳбуба.

**ГУЛДАСТ** گلدست моҳир, санъаткор, ҳунарманд: **устои гулдаст, наққоши гулдаст**.

**ГУЛДАСТА I** گلدسته гулҳои чида якҷоя басташуда, дастаи гул, дастагул.

**ГУЛДАСТА II** گلدسته 1. манораи ду тарафи даромадгоҳи пештоқдори масҷиду мадраса

ва қалъаҳо. 2. ҷои дастагузории теша ва каланд, ки аз рӯи онҳо қадре баланд меистад.

**ГУЛДОМ** **گلدام** доми хурд; дом.

**ГУЛДОН** **گلدان** 1. зарфи махсус, ки ба он об андохта, гулҳои чидашударо мегузоранд. 2. тубаки гул.

**ГУЛДОР** **گلدار** бо нақши гул зинатёфта, гул андохташуда; ҳар чизе, ки нақшу нигор дорад: **косаи гулдор, махмали гулдор, қолини гулдор**.

**ГУЛДУРОС//ГУЛДУРРОС** **گلدوراس** *калимаи тақлиди* овози баланди раъду барқ ё таркиши давомдори тири тӯп ва мисли ин; **гулдурос задан** садо баровардани раъду барқ, овози ниҳоят баланд баровардан.

**ГУЛДУРРОСЗАНОН** **گلدوراس‌زنان** *феъли ҳол аз* **гулдуррос задан**.

**ГУЛДӮЗ** **گلدوز** он ки ба рӯи матоъҳо нақш медӯзад; касе, ки касбаш ба рӯи матоъҳо гул дӯхтан аст.

**ГУЛДӮЗӢ** **گلدوزی** 1. дӯхтани нақши гул ба рӯи матоъ; **гулдӯзӣ кардан** нақши гул дӯхтан бар чизе. 2. гул дӯхташуда, бо нақшу нигор ороишёфта.

**ГУЛДӮСТ** **گلدوست** дӯстдори гул, гулбоз; гулпарвар.

**ГУЛЗОР** **گلزار** ҷое, ки гулҳои бисёр рӯидааст; гулистон, гулшан, гулбоғ.

**ГУЛЗОРБОН** **گلزاربان** нигаҳбони гулзор, посбони гулзор, боғбон.

**ГУЛИСТОН** **گلستان** 1. маҳалли рӯидан ва парвариш ёфтани гулҳо, боғи гул, гулбоғ; гулзор. 2. *маҷ.* ҷои ободу сарсабз; ◊ **олам гулистон** ҳама чиз мувофиқи табъ; ҳама чиз хуб ва ба ҷои худ; бисёр хуб, хеле нағз.

**ГУЛӢ** **گلی** як навъ матои одии гулдор.

**ГУЛКАРАМ** **گل‌کرم** *бот.* навъи карам, ки гулҳои онро пухта мехӯранд.

**ГУЛКАРДА** **گل‌کرده** 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **гул кардан**; шукуфта, шукуфон (*оид ба дарахт*). 2. *маҷ.* боравнақ, обод.

**ГУЛКОР** **گلکار** 1. гулпарвар. 2. устои гулпарто.

**ГУЛКОРӢ** **گلکاری** 1. гул коштан, гулпарварӣ. 2. гул партофтан ба дару девори хонаю биноҳо, нақшу нигор, мунаққаш кардан, кашидан.

**ГУЛҚАНД** **گلقند** маъҷунест, ки барги гули садбарги ҷойдориро бо қанд ё асал соида, дар офтоб монда ба воя мерасонанд, гулшакар, гулангубин.

**ГУЛМАХМАЛ** **گل‌مخمل** бахмали гулдор, бахмали гулдӯзишуда, гулбахмал.

**ГУЛМАХМАЛПӮШ** **گل‌مخمل‌پوش** он ки либоси гулмахмалӣ ба бар дорад.

**ГУЛМЕХ** **گل‌میخ** мехи чорқираи оҳанини қуббадор.

**ГУЛМИЖА** **گل‌مژه** *тиб.* варами ғадудҳои равғании канори пилки чашм, ки то пухта баромадани решаш одамро азоб медиҳад, гавмижа.

**ГУЛМОҲӢ** **گلماهی** моҳии на он қадар калон, ки дар рӯи баданаш холҳои сурху сиёҳтоб дорад ва гӯшташ хеле болаззат аст, холмоҳӣ.

**ГУЛНАҚШ** **گل‌نقش** нақшу ороиш бо гул, бо тасвири гул орододашуда.

**ГУЛНАМ** **گلنم** намнок, намгирифта, камтар таршуда; **гулнам кардан** намнок кардан, каме тар кардан.

**ГУЛНАСАБ** **گل‌نسب** *кит. киноя аз* хушрӯ, зебо.

**ГУЛНИСОР** **گلنثار** гулпош, гулафшон.

**ГУЛНОР** **گلنار** 1. гули анори одии мевадор ва инчунин гули анори садбарги наринаи бесамар, ки рангаш сурх аст ва онро гулнори фарт низ мегӯянд, гули анор. 2. *маҷ.* сурхранг, сурх.

**ГУЛНОРГУН** **گلنارگون** гулнорранг, монанди гулнор сурх, сурхфом.

**ГУЛНОРӢ** **گلناری** *мансуб ба* **гулнор**; ба ранги гули анор; сурхранг, сурх.

**ГУЛНӮШ** **گلنوش** яке аз лаҳнҳои мусиқии бостонӣ.

**ГУЛОБ** **گلاب** 1. оби хушбӯи гули садбарг, ки ба воситаи асбоби махсус кашида мешавад ва ҳамчун атриёт, давои қуввати дил ва

шифобахшандаи бемориҳо ба кор мебаранд. 2. *киноя аз* шароб, бода. 3. *киноя аз* ашк, оби дида.

**ГУЛОБГАР** گلابگر *ниг.* **гулобгир**.

**ГУЛОБГИР** گلابگیر он ки аз гул гулоб мегирад, гулобгар.

**ГУЛОБГИРӢ** گلابگیری амал ва шуғли гулобгир; гирифтани гулоб.

**ГУЛОБДОН** گلابدان зарфи гулоб, ки ба шакли машрабаи гарданборик аст.

**ГУЛОБЗАН** گلابزن афшонандаи гулоб, гулобпош.

**ГУЛОБИРАНГ** گلابی‌رنگ ба ранги гулоб, гулобӣ.

**ГУЛОБИТОБ** گلابی‌تاب моил ба ранги гулобӣ, гулобиранг.

**ГУЛОБӢ** گلابیба ранги гули сурх, гулгун.

**ГУЛОБПОШ** گلابی‌پاش зарфи дастадори гарданборик ва лӯладор, ки ҳангоми азодорӣ бо он гулоб мепошиданд.

**ГУЛОБТУН** گلابتون 1. риштаҳои нозуки тилло ва нуқра, ки ҳамроҳи тори абрешим дар зарбофӣ ба кор меравад. 2. гулҳои барҷаста аз риштаҳои зарин ва нуқрагӣ, ки рӯи парчаҳо медӯзанд. 3. бофтаи абрешимӣ ба ранги мӯ, ки бо кокулон якҷоя мебофанд.

**ГУЛОВЕЗ** گل‌اویز гулбуттаи дорои баргҳои байзашакл, гули бунафш, нилгун, сурхи овезон ё хамида, меваи донаш ангурмонанд, бештар дар гулпарварӣ барои ороиши хонаву ҳавлиҳо истифода мешавад.

**ГУЛОЛА** گلاله *кит.* мӯи печида, зулф, кокул.

**ГУЛОН** گلان нони орди мулоиму маҳини дубез, ки дар равған бирён карда мешавад.

**ГУЛОҶ** گلاج 1. навъе аз ҳалво. 2. нони тунук, ки аз нишоставу тухми мурғ пухта мешавад.

**ГУЛПАР** گلپر *бот.* 1. донаи хушбӯй ва зардранги хурд, ки доруӣ аст ва кӯбидаи он ба сурати чошнӣ барои баъзе хӯрокиҳо истифода мешавад. 2. гиёҳи ин дона, ки алафи яксола ё чандсола, худрӯй ё коштанӣ аст.

**ГУЛПАРАСТ** گل‌پرست дӯстдори гул, он ки гулҳоро парастиш мекунад.

**ГУЛПАРАСТӢ** گل‌پرستی амали гулпараст, дӯст доштани гул, парастидани гул.

**ГУЛПАРВАР** گل‌پرور он ки бо парвариши гулҳо машғул аст, парварандаи гул; гулдӯст.

**ГУЛПАРВАРӢ** گل‌پروری парваридани гул, нигоҳубини гул; соҳаи боғдорӣ, ки бо парвариши растаниҳои ороишӣ машғул аст (*барои бунёд намудани, сабзазор, гулзор ва г.*).

**ГУЛПАРТОӢ** گل‌پرتایی *исми амал аз* **гул партофтан**; нақши гулҳоро кашидан ё партофтан ба рӯи чизе ё дар матое, нақшу нигор кашидан, мунаққаш кардан.

**ГУЛПЕРАҲАН//ГУЛПИРАҲАН** گلپیرهن 1. он ки пироҳанаш гулранг ва чун гул нозуку зебост. 2. *маҷ.* латифандом, нозукбадан, зебо, хушрӯ.

**ГУЛПЕЧАК** گل‌پیچک *бот.* гули печон.

**ГУЛПОШ** گلپاش пошанда ва нисоркунан–даи гул.

**ГУЛПОШӢ** گلپاشی *исми амал аз* **гул пошидан**; ба зери қадами шахси азиз ва олиқадр гул пошида, изҳори миннатдорӣ ва муборакбод намудан.

**ГУЛПӮШ** گلپوش 1. пӯшида бо гул, ороста бо гул, бо гул иҳоташуда; **гулпӯш кардан** бо гул пӯшидан, бо гул оростан; **гулпӯш шудан** бо гул пӯшида гардидан; шукуфтан. 2. *маҷ* шукуфон, шукуфта: **дарахтони гулпӯш**.

**ГУЛРАНГ** گل‌رنگ ба ранги гул, гулобӣ, гулгун; **майи гулранг** майи арғувонӣ, шароби сурх.

**ГУЛРЕЗ** گلریز 1. пошандаи гул, гулпош, гулафшон. 2. навъе аз оташбозӣ, ки дар вақти оташ додан шарораҳои гуногунранг ба атроф пош мехӯрад.

**ГУЛРЕЗА** گلریزه гули хурд, гули майда, майдагул.

**ГУЛРЕЗОН** گلریزان *сифати феълӣ ва феъли ҳол аз* **гул рехтан**; дар ҳоли гулрезӣ, гулрез будан.

**ГУЛРУХ** گلرخ *ниг.* **гулрӯ(й)**.

**ГУЛРУХСОР** گلرخسار *ниг.* **гулрӯ(й)**.

**ГУЛРӮ(Й)** (گلرو(ی он ки рӯяш мисли гул латифу дилкаш аст; хушрӯ, зебо.

**ГУЛСАНГ** گلسنگ *бот.* гиёҳи сабзи занбӯруғ ва обсабзмонанд, ки дар рӯи санг пайдо мешавад.

**ГУЛСАНГШИНОСӢ** گلسنگ‌شناسی бахши гиёҳшиносӣ, ки ба шинохт ва пажӯҳиши растаниҳои болои санг машғул аст.

**ГУЛСИТОН** گلستان *кит.* 1. *ниг.* **гулистон**. 2. *маҷ.* маҳбубаи зеборух.

**ГУЛСИФАТ** گل‌صفت ба мисли гул латифу нозук, гулмонанд.

**ГУЛӮ** گلو 1. роҳи хӯрок ва нафас, ки дар қисми пеши гардан воқеъ буда, даҳонро бо сурхрӯда ва шушҳо мепайвандад, ҳалқ, ҳалқум. 2. гардан; **гулӯи** *касеро* **гиря гирифтан** аз шиддати гиря нафастанг гаштан; **гулӯи** *касеро* **фушурдан** роҳи нафаси касеро танг кардан; касеро буғӣ кардан; ◊ **гулӯ афшондан** оҳиста сулфа кардан; **гулӯи** *касеро* **равған кардан** ба касе пора додан, ришва додан; **гулӯ хоридан** ишора ба ришва талаб кардан; бо анҷом додани коре аз касе чизе тамаъ кардан; **аз гулӯ** *чизе* **нагузаштан** иштиҳо надоштан, майли хӯрдан надоштан; чизе хӯрда натавонистан (*ба сабаби нохушие, ҳаяҷон ё интизории касе*); **(пардаи) гулӯро даронда дод задан** сахт дод гуфтан, баланд фарёд задан, аррос задан.

**ГУЛӮАФШОНӢ** گلوافشانی *исми амал аз* **гулӯ афшондан**; сулфаи оҳиста (*барои тоза кардани роҳи нафас*).

**ГУЛӮБАНД** گلوبند *ниг.* **гарданбанд** 2.

**ГУЛӮБАНДА** گلوبنده *маҷ.* шикамбора, чашмгурусна.

**ГУЛӮБАНДАГӢ** گلوبندگی шикамборагӣ, аз ҳад зиёд ба хӯрок майл доштан.

**ГУЛӮГИР** گلوگیر 1. гулӯгиранда, хафакунанда, бандкунандаи роҳи гулӯ; **гиряи гулӯгир** гиряи сахт, ки гулӯи касро гирифта, ба гап задан ва нафас гирифтан намемонад; **гулӯгир кардан** гулӯ танг кардан, роҳи нафасро танг кардан; **гулӯгир шудан** *аз чизе* роҳи нафас танг шудан аз чизе. 2. *маҷ.* нофорам, ногувор; ғамовар.

**ГУЛӮГИРИФТА** گلوگرفته хиррӣ, хаста, хафа, гирифта: **садои гулӯгирифта**.

**ГУЛӮГИРИФТАГӢ** گلوگرفتگی овозгирифта, он ки овозаш ба сабаби дарди гулӯ гирифтааст.

**ГУЛӮГОҲ** گلوگاه 1. маҷрои убури ғизо дар ҳалқ, гузаргоҳи гулӯ, ҳалқум. 2. *ҷугр.* оби борики байни ду қитъаи хушкӣ, ки баҳру уқёнус ё кӯлро ба ҳам мепайвандад.

**ГУЛӮДАРД** گلودرد *тиб.* илтиҳоби пардаҳои луобии ҳалқ дар натиҷаи шамолкашӣ, дарди гулӯ.

**ГУЛӮЗИНДОНАК** گلوزندانک *тиб.* бемории шадиди сироятkунандаи гулӯ дар кӯдакон, хуноқ.

**ГУЛӮЛА** گلوله 1. ҳар чизи гирд ва лӯнда (*ба ин маънӣ бештар* **кулӯла** *машҳур аст*): **гулӯлаи барф**, **гулӯлаи ресмон**. 2. тири тӯп ва аслиҳаи калони ҷангӣ; **гулӯлаи варзиш** кураи филизӣ, ки барои иҷрои машқҳои варзиши сабук истифода мебаранд: **гулӯла андохтан, гулӯла партофтан**.

**ГУЛӮЛААНДОЗӢ** گلوله‌اندازی *исми амал аз* **гулӯла андохтан**; оташфишонии тӯп, тирпаронӣ аз тӯп.

**ГУЛӮЛАБОРОН** گلوله‌باران партоб ё боридани гулӯлаҳои бисёр ва паёпай бар ҷое ва ё чизе.

**ГУЛӮЛАЗАНӢ** گلوله‌زنی *ниг.* **гулӯлаандозӣ**.

**ГУЛӮЛАКАМОН** گلوله‌کمان камони гулӯлаандозӣ.

**ГУЛӮЛАПАРОНӢ** گلوله‌پرانی *ниг.* **гулӯлаандозӣ**.

**ГУЛӮЛАПОРА** گلوله‌پاره пораи тири тӯп, норинҷак ва монанди онҳо.

**ГУЛӮЛАРЕЗ** گلوله‌ریز он ки бо завби филизҳо гулӯла мерезад.

**ГУЛӮСӮЗ** گلوسوز 1. гулӯро сӯзонанда (*чизи бисёр гарм ё тунду тез*). 2. *кит.*, *маҷ.* бисёр ширин, аз ҳад зиёд ширин, вале дилкаш.

**ГУЛӮФИШОР** گلوفشار 1. фишорандаи гулӯ, банд шудани гулӯ. 2. *маҷ.* хафагӣ, зиқӣ.

**ГУЛФАҲШАНГ** گلفهشنگ *кит.* обе, ки дар вақти аз баландӣ рехтан ях карда, шӯша

мебандад.

**ГУЛФИШОН** گلفشان *ниг.* **гулафшон** 1.

**ГУЛФИШОНӢ** گلفشانی *ниг.* **гулафшонӣ**.

**ГУЛФОМ** گلفام ранги гул, гулранг, гулгун, сурхранг; **майи гулфом** шароби сурх; **рухи гулфом** рӯи гулгун; рӯи зебо.

**ГУЛФУРӮШ** گلفروش он ки гул мефурӯшад, фурӯшандаи гул.

**ГУЛФУРӮШӢ** گلفروشی 1. фурӯхтани гул; касбу кори гулфурӯш. 2. ҷое, ки гул мефурӯшанд: **дӯкони гулфурӯшӣ**.

**ГУЛХАН** گلخن 1. ҷои махсус, ки дар он оташ гиронда, гарм мешаванд; оташи афрӯхта; **гулхан афрӯхтан** оташ афрӯхтан. 2. ҷое дар ҳаммомҳои қадима, ки оташ афрӯхта, ҳаммомро гарм мекунанд, гӯлах.

**ГУЛХАНАФРӮЗ** گلخن‌افروز даргиронандаи гулхан, оташгирон.

**ГУЛХАНГИРОНӢ** گلخن‌گرانی даргирон–дани гулхан, афрӯхтани гулхан.

**ГУЛХАНӢ** گلخنی алавмони гулхан; оташ–мони гӯлахи ҳаммом, гӯлахӣ.

**ГУЛХАННИШИН** گلخن‌نشین нишинандаи гирди гулхан.

**ГУЛХАННИШИНӢ** گلخن‌نشینی нишастан дар гирди гулхан.

**ГУЛХАНДА** گل‌خنده 1. шукуфтани гул, кушода шудани гул. 2. *маҷ.* хандаи зебо, хандаи дилкаш.

**ГУЛХАНТОБ** گلخن‌تاب *ниг.* **гулханӣ**.

**ГУЛХАТ** گلخط ороиш додани ду тарафи роҳҳо, гулбоғҳо, гулгаштҳо бо шинондани гулҳои ороишӣ.

**ГУЛХЕЗ** گلخیز *киноя аз* сафобахш, кайфиятбахш.

**ГУЛХОНА** گلخانه хонаи оинабандӣ, ки дар ҷои офтобрӯя барои дар зимистон нигоҳ доштан ва парваридани гулу растаниҳо сохта мешавад, гармхона барои гулҳо.

**ГУЛХӮРАК** گلخورک *зоол.* як навъ ҳашароти гулхӯр.

**ГУЛЧАНБАР** گل‌چنبر чанбари гул, гулдастаи доирашакл, иклили гул.

**ГУЛЧЕҲР** گلچهر *ниг.* **гулчеҳра**.

**ГУЛЧЕҲРА** گلچهره чеҳрааш мисли гул латиф, нозук, рӯяш мисли гул зебо, гулрӯ, гулрухсор.

**ГУЛЧИН** I گلچین 1. он ки гулро интихоб карда мечинад ва даста мекунад, чинандаи гул, гулчинанда. 2. *маҷ.* мунтахаб, гузида; **гулчини ашъор** гузидаи ашъор, шеърҳои мунтахаб; **гулчин кардан** интихоб кардан, баргузидан, яккачин кардан, хоста гирифтан.

**ГУЛЧИН** II گلچین порчаи чарм, ки ҳамчун дастак ба ақиби маҳсӣ дӯхта мешавад.

**ГУЛЧИНДОР** گلچین‌دار маҳсие, ки гулчин монда дӯхта шудааст.

**ГУЛЧИНӢ** گلچینی *исми амал аз* **гул чидан**; чидани гул, гул кандан.

**ГУЛЧОЙ** گلچای чойи аз барги садбарг дамкарда.

**ГУЛҶОМ** گل‌جام 1. қадаҳи зебои сурхи гулдор, ҷоми нақшини сурх. 2. шишаи рангин, ки дар иморати хона ба дару равзан насб мекунанд.

**ГУЛҶӮШ** گلجوش шукуфон; зебо; **оразы гулҷӯш** рӯи сурхи дилкаш.

**ГУЛШАКАР** گلشکر *ниг.* **гулқанд**.

**ГУЛШАН** گلشن ҷои фаровонии гулҳо, гулзор, гулистон; боғе, ки гулҳои гуногунранги зиёд дорад; *ба тарзи истиора*: **гулшани адаб, гулшани ирфон, гулшани ҷавонӣ; гулшан кардан (намудан)** обод гардондан ҷоеро.

**ГУЛШАНӢ** گلشنی *мансуб ба* **гулшан**; ҳар чизи мавҷуд дар гулшан; **гулшаниён** аҳли гулшан, гулшаннишинон.

**ГУЛШАНОРО** گلشن‌آرا 1. ороишдиҳандаи гулшан; боғбон. 2. *маҷ.* хеле зебо, пуртароват (*сифати ҳусни маҳбуба*).

**ГУЛШАНСАРО** گلشن‌سرا боғсаро, бӯстонсаро, ҳавлии боғчадор.

**ГУЛЪИЗОР** گلعزار *ниг.* **гулъузор**.

**ГУЛЪУЗОР** گلعزار рӯяш мисли гул, нозуку зебо, гулрӯй, гулрухсор, гулчеҳра.

**ГУМ** I گم 1. нопадид, бедарак, ғоиб, мафқуд, нонамоён, азбайнрафта; **гум гаштан** *ниг.* **гум шудан; гум кардан** а) чизеро аз даст додан; мафқуд кардан: **соати худро гум кардан, қалами худро гум кардан;** б) ягон сифат ё хосияти худро аз даст додан: **сиҳатии худро гум кардан, қобилияти (қувваи) худро гум кардан**; в) надидан касеро, аз назар ғоиб будани касе; **гум шудан** а) фоқид гаштан, нест шудан, талаф гаштан, нобуд шудан; б) аз байн рафтан, барҳам хӯрдан; в) ғайб задан, ғоиб шудан, бедарак шудан, нопадид шудан; **гум шав**! дафъ шав!, аз назарам дур шав! (*таъбири дашном*); ◊ **ақл гум кардан** *ниг.* **ақл; гапро гум кардан** чӣ гуфтанро надониста мондан; давоми сухани худро фаромӯш кардан; **дасту по гум кардан** *ниг.* **даст**; **роҳ гум кардан** бероҳа шудан, аз роҳи рост баромадан, роҳгум задан; **худро гум кардан** инони ихтиёрро аз даст додан, саросема шудан (*аз гояти шарм, ҳаяҷон ва г.*).

**ГУМ** II گم **:дил гум задан** *ниг.* **дил**.

**ГУМ** III گم чуқур, чоҳи бетаг, чоҳи тагаш нопайдо.

**ГУМАНИЗМ** *лот.* گومنیزم *ниг.* **башардӯстӣ**.

**ГУМАНИТАРӢ** گمنیتری *марбут ба* инсон ва ҳастиву шуури ҷамъиятии он; *ниг.* **башардӯстӣ**.

**ГУМБУДА** گم‌بوده 1. гумшуда, мафқуд, нопадид. 2. *маҷ.* ҳайрон, саргардон; аздастрафта, табоҳшуда.

**ГУМБУДАГӢ** گم‌بودگی вазъ ва ҳолати гумбуда, гумроҳӣ; саргардонӣ, ҳайронӣ, ҳайрат.

**ГУМБУРОС//ГУМБУРРОС** گمبراس *калимаи тақлиди* овози бардавоми сахт афтидани чизи вазнин, таркидан ё ба ҳаракат даромадани ягон чиз; **гумбурос задан** овози сахт баровардан (*бо афтидан, таркидан ё ҳаракати шадиди чизе*).

**ГУМГАШТА** گمگشته 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **гум гаштан**. 2. *маҷ.* саргашта, сарсон, саргардон, овора.

**ГУМГАШТАГӢ** گمگشتگی *шакли дигари сифати феълии замони гузашта аз* **гум гаштан**; вазъ ва ҳолати гумгашта, гумгашта будан.

**ГУМ-ГУМ** گم‌گم *калимаи тақлиди* овози пайи ҳам ба чизе бархӯрдани чизе, бо мушт задани девор *ва г.*

**ГУМГУРС** گم‌گرس **:гумгурс афтодан** бехуд шуда, якбора афтодан (*аз беморӣ ё беҳолӣ*).

**ГУМЗАДАРОҲ** گمزده‌راه *гуфт.* роҳгумкарда роҳгумзада, гумкардароҳ.

**ГУМИЗ** گمیز *кит.* пешоб, шоша, меза.

**ГУМИЗДОН** گمیزدان *кит.* пешобдон, шошадон, мезадон, масона.

**ГУМКАРДА** گمکرده *сифати феълии замони гузашта аз* **гум кардан**; аздастрафта, мафқудгашта; гумшуда.

**ГУМКАРДАДИЛ** گمکرده‌دل *кит.* дилгумкарда, дилдода, мафтун, шефта.

**ГУМКАРДАПАЙ** گمکرده‌پی *ниг.* **гумкардароҳ**; изи пой гумкарда.

**ГУМКАРДАРОҲ** گم‌کرده‌راه гумроҳ, роҳгумкарда, роҳгумзада.

**ГУМНОМ** گمنام беному нишон, номаълум, номашҳур, бедарак: **гумном будан, гумном кардан, гумном шудан**; **гумном шав!** *таҳқ.* нест шав!, дур шав!

**ГУМНОМӢ** گمنامی беномунишонӣ, номаълумӣ, номашҳурӣ.

**ГУМОН** گمان тасаввур, фарз, пиндошт, ҳадс, занн, хаёл. 2. шак, шубҳа; *муқоб.* **яқин**; **гумону яқин** шубҳаву ростӣ, тахмину ҳақиқат; **ба гумонам (-ат, -аш)** ба фикрам, ба хаёлам; **ба гумони**... ба пиндошти…; ба ақидаи…, ба фикри….; **гумон бурдан** фикр кардан, пиндоштан; тахмин кардан; **гумони бад бурдан** бадгумон шудан аз касе, шубҳа кардан аз касе; **гумон доштан** *ниг.* **гумон кардан**; **гумон кардан** а) пиндоштан, тасаввур кардан; фикр кардан; б) фарз кардан; тахмин намудан; **ба гумон афтодан** а) ба фикру хаёл мондан; б) ба шубҳа мондан, шубҳа кардан; **гумон буд, ки**… мумкин набуд, ки…, аз эҳтимол дур буд, ки…; **гумон мерафт (меравад), ки…** а) тасаввур мешуд, ки…, фикре пайдо мегашт, ки…; б) тахмин кардан мумкин буд, ки…, эҳтимол.

**ГУМОНА** گمانه 1. *кит.* гумон, шак, шубҳа. 2. чоҳи озмоиш барои фаҳмидани будан ё набудани об дар зери замин.

**ГУМОНАЗАНӢ** گمانه‌زنی 1. чоҳканӣ, кандани гумона барои озмоиши қабати замин. 2. пешбинӣ, дурнамонигарӣ, тахмин бо доштани ҳисоби пешакӣ.

**ГУМОНБАР** گمان‌بر он ки барои дуздидани чизе ё ҷинояти дигаре дар ҳаққаш шубҳа пайдо шудааст; **гумонбар шудан** *аз касе* бадгумон шудан аз касе.

**ГУМОНБАРӢ** گمان‌بری гумон бурдан, шубҳа кардан.

**ГУМОНДОР** گمان‌دار 1. *ниг.* **гумонбар**. 2. он ки дар ҳаққи касе гумони бад мекунад.

**ГУМОНЗАД** گمان‌زد *кит.* гумон кардашуда, хаёл ва тасаввур карда; **гумонзад шудан** дар тасаввур умедвор шудан.

**ГУМОНЗАДА** گمان‌زده машкук, гумондор, шубҳакунанда.

**ГУМОНИДАН** گمانیدن гумон кардан, фарз кардан, пиндоштан.

**ГУМОНМАНД** گمانمند шубҳадор, тардидкунанда, гумонбар.

**ГУМОНМАНДӢ** گمانمندی шак(к), шаккокият, шубҳа, тардид.

**ГУМОНОМЕЗ** گمان‌آمیز бо шакку шубҳа, шубҳаомез.

**ГУМОНПАЗИР** گمان‌پذیر қобили фикру андеша ва хаёл; **гумонпазир шудан** дар фикру андеша ва хаёл афтодан.

**гумор** گمار *асоси замони ҳозира аз* **гуморидан** ва **гумоштан**.

**ГУМОРАНДА** گمارنده анҷом додани кори водоршуда, маъмуркунанда; вазифадиҳанда, супоришдиҳанда, фармоишдиҳанда.

**ГУМОР(И)ДАН** گماریدن//گماردن *ниг.* **гумоштан**.

**ГУМОШТА** گماشته 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **гумоштан**; маъмуршуда аз тарафи касе, таъйиншуда ба иҷрои амал ё вазифае аз тарафи касе ё идорае: **гумоштагони ширкат**. 2. фиристода.

**ГУМОШТАН** گماشتن касеро ба иҷрои коре маъмур кардан; касеро бар сари коре гузоштан, таъйин кардан; ◊ **дилу ҷон гумоштан** тамоми ҳастиро додан ба коре; худро фидои коре кардан; **дил бигумор!** дилат гумоштаи ту бошад!; таваҷҷӯҳ намо!, бовар кун!

**ГУМРАҲ** گمره *ниг.* **гумроҳ**.

**ГУМРАҲӢ** گمرهی *ниг.* **гумроҳӣ**.

**ГУМРОҲ** گمراه 1. гумкардароҳ, саргар–дон, овора. 2. *маҷ.* аз роҳи дуруст баромада, ба роҳи хато рафта; мунҳарифгашта; **гумроҳ кардан** касеро аз роҳи дуруст баровардан, бероҳа кардан.

**ГУМРОҲӢ** گمراهی роҳи дурустро гум карда, ба роҳи нодуруст (хато) рафтан, гумроҳ будан.

**ГУМРОҲШУДА** گمراه‌شده *сифати феълии замони гузашта аз* **гумроҳ шудан**; бероҳашуда, ба роҳи хато рафта.

**ГУМРУК** *т.* گمرک идорае, ки воридоту содироти молҳоро аз як давлат ба давлати дигар назорат мекунад ва ҳаққи гумрукӣ меситонад: **идораи гумрук, нозири гумрук**.

**ГУМРУКӢ** گمرکی *мансуб ба* **гумрук**: **назорати гумрукӣ, ҳаққи гумрукӣ**.

**ГУМРУКХОНА** گمرکخانه бинои гумрук; боҷхона.

**ГУМУГӮР** گم‌وگور *гуфт.* гум, гумном, тамоман нопадидшуда.

**ГУМУС** گموس *бот.* қисми таркибии хок, ки аз пӯсиши растаниҳо пайдо шудааст.

**ГУМҶӮӢ** گم‌جویی гумшударо ҷустан; **ба гумҷӯӣ даромадан** ҷустуҷӯ кардани чиз ё каси гум ё бедаракшуда ва ё ғайбзада.

**ГУМШУДА** گم‌شده *сифати феълии замони гузашта аз* **гум шудан**; нопадидшуда, бедаракшуда, мафқудгашта.

**-гун** گون *пасванди сифатсоз, ки маънои* ҳамрангӣ *ва* монанди*ро ифода мекунад:* **нилгун, лолагун, гандумгун**.

**ГУН** گون *кит.* 1. ранг, лавн. 2. навъ, хел, тарз.

**ГУНА** گونه 1. ранг, лавн. 2. хел, навъ; тарз, равиш, тавр; **гуна-гуна** гуногун, ҳар хел;

ҳархела; **ин гуна** а) ин хел, ин навъ; б) ин тавр, ин тарз; **ҳар гуна** ҳар хел, ҳар навъ; ҳар қадар; **ҳеҷ гуна** ҳеҷ навъ, ҳеҷ хел; **чӣ гуна** а) чӣ хел, чӣ навъ; б) чӣ тарз, чӣ тавр, чӣ тариқ; в) чӣ хел, чӣ қадар, то кадом дараҷа. 3. рӯй, рухсора, ораз, чеҳра. 4. ранги чеҳра. 5. моддае, ки бо он зарро сайқал медиҳанд, моддаи сайқалӣ.

**ГУНАҲ** گنه *ниг.* **гуноҳ**.

**ГУНАҲГОР** گنهگار 1. гуноҳ содиркарда, муҷрим; он ки кори бад кардааст, айбдор. 2. *маҷ.* сабабгор, боис; **гунаҳгор кардан** айбдор шуморидан касеро; **гунаҳгор шудан** айбдор гардидан барои коре ё чизе; **худро гунаҳгор донистан** айби худро ба гардан гирифтан, худро айбдор ҳисоб кардан.

**ГУНАҲГОРӢ** گنهگاری гуноҳ доштан, айбдор будан.

**ГУНАҲГОРОНА** گنهگارانه айбдорона, бо гунаҳкорӣ; чун гунаҳкор, тақсиромез.

**ГУНАҲКОР** گنه‌کار *ниг.* **гунаҳгор**.

**ГУНАҲКОРӢ** گنه‌کاری *ниг.* **гунаҳгорӣ**.

**ГУНАҲКОРОНА** گنه‌کارانه *ниг.* **гунаҳгорона**.

**ГУНАҲОМУРЗ** گنه‌آمورز *ниг.* **гуноҳомурз**.

**ГУНАҲСӮЗ** گنه‌سوز нобудкунандаи гуноҳ, сӯзонандаи гуноҳ.

**ГУНБАД** گنبد 1. *ниг.* **гунбаз; гунбади даввор** *ниг.* **гунбаз**; **гунбади афлок (азрақ, ахзар, воло**, **лоҷвард**, **мино, мину, муҳит)** *киноя аз* фалак, осмон; осмони кабуд, нилгун, зумуррадгун; **гунбади гардун** дунё, ҷаҳон. 2. ҷастухез, чорхези ҳайвонот ҳамчун асп, оҳу, гӯр *ва г.*; **гунбад задан** хез задан, ҷастухез кардан, чорхез задан.

**ГУНБАДӢ** گنبدی *марбут ба* **гунбад**.

**ГУНБАДМОНАНД** گنبدمانند *ниг.* **гунбазмонанд**.

**ГУНБАДСАРОЙ** گنبدسرای сарои гунбаздор, дархонае, ки сақфаш гунбазшакл бошад.

**ГУНБАДХОНА** گنبدخانه бино ва хонаи гунбаддор, бинои богунбад.

**ГУНБАЗ** گنبز 1. сақфу боми қуббашакли иморат, қисми болоии қуббашакли бинои масҷид, оромгоҳ *ва г.;* биное, ки сақфу бомаш қуббашакл сохта шудааст; ◊ **гунбази об** ҳубоб; **гунбази даввор** фалаки гарданда; осмон; **гунбази лоҷвардӣ (нилӣ)** осмон.

**ГУНБАЗДОР** گنبزدار гунбазнок: **бинои гунбаздор**.

**ГУНБАЗӢ** گنبزی гунбазмонанд, гунбаз–шакл; гунбаздор.

**ГУНБАЗМОНАНД** گنبزمانند шабеҳи гунбаз, гунбазшакл: **сақфи гунбазмонанд**.

**ГУНБАЗЧА** گنبزچه гунбази хурд.

**ГУНБАЗШАКЛ** گنبزشکل *ниг.* **гунбаз–монанд**.

**ГУНГ** گنگ он ки забони гӯё надорад ва бо имову ишора мақсадашро ифода мекунад, лол, безабон, абкам; **кару гунг будан** а) шунида ва гуфта натавонистан; б) *маҷ.* хомӯш будан.

**ГУНГӢ** گنگی гунг будан, надоштани забони гӯё, безабонӣ.

**ГУНГОР** گنگار мори ба тозагӣ пӯстпартофта.

**ГУНДА** گنده *кит.* 1. ғафс. 2. гӯшти қимаи бо дигар масолеҳ омехтаи кулӯла, ки дар палав, шӯла *ва г.* ба кор мебаранд, кӯфта, ғелак. 3. заволаи хамир ба андозаи як нон.

**ГУНДӢ** گندی *лаҳҷ.* ноне, ки зери хокистар пухта мешавад; нони сабӯсин, ки барои саг мепазанд.

**ГУНДО** گندا *кит.* файласуф, доно, ҳаким, олим.

**ГУНДОВАР** گندآور 1. далер, шуҷоъ, паҳлавон, ҷасур. 2. донишманд, доно.

**ГУНДОВАРӢ** گندآوری 1. далерӣ, шуҷоат, ҷасурӣ. 2. доноӣ, донишмандӣ.

**ГУНЁ** گنیا *ниг.* **гуниё**.

**ГУНИЁ** گنیا асбоби ҳандасӣ, ки бо он дуредгарону бинокорон ростиву каҷии девори бино ва дару тирезаҳоро (*дар вақти сохтан*) муайян мекунанд.

**ГУНӢ** گونی *кит.* қанор, ҷувол, халта, линга.

**ГУНОГУН** گوناگون навъ ба навъ, хел ба хел, мухталиф, ҳархела, мутафарриқ; ранг ба

ранг.

**ГУНОГУНАНДЕШӢ** گوناگوناندیشی *нав.*, *с.* бе монеа изҳор кардани фикру андешаҳои ба ҳам зид, чандандешӣ (плюрализм).

**ГУНОГУНБАРГ** گوناگونبرگ дорои баргҳои зиёди гуногуннавъ.

**ГУНОГУНВАҚТ** گوناگونوقت дар замон–ҳои гуногун, ҳар вақт такроршаванда.

**ГУНОГУНЖАНР** گوناگونژنر дорои жанрҳои гуногун, аз ҷиҳати жанраш ҳархела: **асарҳои гуногунжанр**.

**ГУНОГУНЗАБОН** گوناگونزبان дорои забонҳои гуногун, бо лаҳҷаҳо ва забонҳои гуногун.

**ГУНОГУНЗАБОНӢ** گوناگونزبانی гуногунзабон будан, забонҳои мухталиф доштан.

**ГУНОГУНЗОТ** گوناگونذات бо зотҳои мухталиф, дорои зотҳои гуногун.

**ГУНОГУНИХТИСОС** گوناگوناختصاص дорои ихтисосҳои гуногун, соҳиби ихтисосҳои ҳархела, гуногункасб.

**ГУНОГУНӢ** گوناگونی гуногун будан; ранго-рангӣ, ҳархелагӣ.

**ГУНОГУНКАСБ** گوناگونکسب соҳиби касбҳои гуногун, гуногунихтисос.

**ГУНОГУНҚАД** گوناگونقد аз ҷиҳати қад гуногун, қадашон пасту баланд.

**ГУНОГУНЛАФЗ** گوناگونلفظ *ниг.* **гуногунзабон**.

**ГУНОГУНМАВЗӮЪ** گوناگونموضوع дорои мав-зӯъҳои гуногун, мухталифмавзӯъ.

**ГУНОГУНМАЗМУН** گوناگونمضمون аз ҷиҳати мазмун гуногун, мухталифмазмун.

**ГУНОГУНМАЪНО** گوناگونمعنا дорои маъно-ҳои гуногун, мухталифмаъно.

**ГУНОГУНМИЛ** گوناگونمیل бо мил ва қутрҳои мухталиф, дорои милҳои ҳархела.

**ГУНОГУНМИЛЛАТ** گوناگونملّت иборат аз миллатҳои гуногун; **мамлакати гуногунмиллат** кишваре, ки аҳолии онро миллатҳои гуногун ташкил медиҳанд, мамлакати сермиллат.

**ГУНОГУННАСЛ** گوناگوننسل дорои наслҳои гуногун, бо наслҳои мухталиф.

**ГУНОГУННОМ** گوناگوننام дорои номҳои гуногун, гуногунисм.

**ГУНОГУНОВОЗ** گوناگونآواز дорои лаҳну овоз-ҳои мухталиф, гуногуноҳанг.

**ГУНОГУНОВОЗӢ** گناگونآوازی дорои лаҳну овозҳои мухталиф будан, оҳангӣ.

**ГУНОГУНОҲАНГ** گوناگونآهنگ *ниг.* **гуногун-овоз**.

**ГУНОГУНОҲАНГӢ** گوناگوناهنگی дорои наво-ҳои мухталиф будан, оҳангҳои ҳархела доштан.

**ГУНОГУНПАҲЛУ** گوناگونپهلو *риёз*. дорои паҳ-луҳои гуногун, дорои тарафҳои ҳархела: **секунҷаи гуногунпаҳлу**.

**ГУНОГУНРАНГ** گوناگونرنگ дорои рангҳои гуногун, рангоранг, ранг ба ранг: **гуногунранг будан, гуногунранг тофтан**.

**ГУНОГУНРУТБА** گوناگونرتبه соҳиби рутбаҳои мухталиф: **ҳарбиёни гуногунрутба**.

**ГУНОГУНСАВИЯ** گوناگونسویه дорои савияҳои гуногун.

**ГУНОГУНСИМО** گوناگونسیما бо гунаҳои мухталиф, дорои гунаҳои ҳархела.

**ГУНОГУНСОЛ** گوناگونسال аз ҷиҳати сол гуногун; синну солаш гуногун.

**ГУНОГУНСОХТ** گوناگونساخت аз ҷиҳати сохт гуногун, мухталифсохт; гуногуннавъ, гуно-гунтамға.

**ГУНОГУНСОҲА** گوناگونساحه *марбут ба* соҳаҳои гуногун; бисёрсоҳа, мухталифсоҳа.

**ГУНОГУНТАБАҚА** گوناگونطبقه дорои табақа ва зинаҳои мухталиф.

**ГУНОГУНТАБИАТ**گوناگونطبیعت табиатан гуногун; аз ҷиҳати феълу одат мухталиф.

**ГУНОГУНТАМҒА** گوناگونتمغه бо тамғаҳои гуногун, тамғаҳояш ҳархела; гуногун–навъ, гуногунсохт.

**ГУНОГУНТАСРИФ** گوناگونتسریف дорои тасрифҳои мухталиф.

**ГУНОГУНТОИФА** گوناگون‌طایفه дорои халқу тоифаҳои мухталиф, бо тоифаҳои ҳархела.

**ГУНОГУНТУХМ** گوناگون‌تخم тухмашон гуногун, аз тухмҳои гуногун рӯида.

**ГУНОГУНХОЛ** گوناگون‌خال дорои холҳои ҳархела, хелҳои мухталифи холҳо.

**ГУНОГУНҲАҶМ** گوناگون‌حجم дорои ҳаҷмҳои гуногун.

**ГУНОГУНҶИНС** گوناگون‌جنس аз ҷиҳати ҷинс гуногун, марбут ба ҷинсҳои гуногун, мухталифҷинс.

**ГУНОГУНҶИНСА** گوناگون‌جنسه *бот.* растании дорои ҷинсҳои гуногун.

**ГУНОГУНШАКЛ** گوناگون‌شکل дорои шаклу гунаҳои мухталиф, бо намудҳои гуногун.

**ГУНОҲ//ГУНАҲ** گناه//گنه 1. кори бад, амали зишт; хато, тақсир: **аз хурдон гуноҳ – аз бузургон ато** (*зарб.*). 2. ҷиноят, ҷурм, айб. 3. *д.* маъсият, кори номашрӯъ, кори хилофи шаръ; вубол; **гуноҳ доштан** гунаҳгор будан, ҷурму айбе доштан; **гуноҳи** *касеро* **бахшидан** *ниг.* **аз гуноҳи** *касе* **гузаштан; гуноҳро ба гардан гирифтан** худро гунаҳгор шумурдан, ба айби худ иқрор кардан; **гуноҳро ба** *касе* **бор кардан** касеро гунаҳгор донистан, касеро айбдор кардан; айби худро ба гардани каси дигар андохтан; **аз гуноҳи** *касе* **гузаштан** бахшидан ҷурми касеро, авф кардан касеро; **аз гуноҳ пок шудан** бегуноҳ шудан, пок шудан аз гуноҳ; **ҳар ки хезад, гуноҳаш резад** *(мақ.)* дар охири нишаст, вақти хеста рафтан мегӯянд.

**ГУНОҲБАХШ** گناه‌بخش бахшандаи гуноҳ; нармдил, бомарҳамат.

**ГУНОҲГОРӢ** گناه‌گاری *ниг.* **гунаҳкорӣ**.

**ГУНОҲГОРОНА** گناه‌گارانه *ниг.* **гунаҳкорона**.

**ГУНОҲКОР** گناه‌کار он ки ҷурме содир карда ба гуноҳе муртакиб шудааст, гунаҳгор, муҷрим, айбдор, содиркунандаи гуноҳ.

**ГУНОҲКОРӢ** گناه‌کاری гунаҳкор будан, айбу гуноҳ ё ҷурме кардан, гунаҳгорӣ.

**ГУНОҲКОРОНА** گناه‌کارانه аз рӯи гуноҳкорӣ, намуди гуноҳкорро доштан, бо рафтор ва кирдори гунаҳгор.

**ГУНОҲОЛУД** گناه‌آلود олуда ба гуноҳ, ҳамроҳ бо гуноҳ.

**ГУНОҲОМУРЗ** گناه‌آمورز 1. он ки гуноҳи дигаронро мебахшад, бахшандаи гуноҳ. 2. омурзандаи гуноҳ (*сифати Худо*).

**ГУНҶИДАН** گنجیدن (*дар истеъмол* **ғунҷидан)** ҷо гирифтани чизе ё касе дар ҷое, ҷойгир шудан.

**ГУНҶИШК** گنجشک парандаи хурди маъруф, чумчуқ; **гунҷишкро кӣ кушад? – қассоб** *(мақ.)* ба ҷо овардани ҳар кор ба аҳли он муносиб аст, корро бояд кордон иҷро кунад; **аз гунҷишк тарсӣ, арзан накор** *(мақ.)* агар азми иҷрои кореро кардӣ, аз мушкилоти он натарс; ба ҳар кор суботу ирода лозим аст.

**ГУНҶИШКАК** گنجشکک *шакли тасғири* **гунҷишк**; гунҷишкча.

**ГУНҶИШКӢ** گنجشکی *мансуб ба* **гунҷишк**.

**ГУНҶИШКРӮЗӢ** گنجشک‌روزی дорои рӯзӣ ва даромади андак, камрӯзӣ, каммоя.

**ГУНҶО** گنجا гунҷанда; гунҷоиш.

**ГУНҶОИШ** گنجایش ҷойгиршавӣ, қобили–яти гунҷонидан, зарфият.

**ГУНҶОИШДОР** گنجایش‌دار дорои гун–ҷоиш, бо доштани қобилияти гунҷонидан, зарфиятдор.

**ГУНҶОӢ** گنجایی гунҷоиш, ғунҷоиш, қобили-яти ҷойгиршавӣ, вусъат ва ҳаҷми гунҷиш.

**ГУНҶОН(И)ДАН** گنجاندن//گنجانیدن *тарзи бавоси–таи* **гунҷидан**; ҷойгир кардан, ҷой додан, ҷой гирондан дар ҷое.

**ГУНҶУЛА** گنجوله дарҳамфишурда, ғиҷим, фишурда.

**ГУПОЛ** گوپال *ниг.* **кӯпол**.

**ГУППИДАСТА** گوپی دسته *ниг.* **гуппичӯб**.

**ГУППИЗАНӢ** گوپی‌زنی *исми амал аз* **гуппӣ задан**.

**ГУППИЧА** گوپیچه нимтанаи абра-астардори серпахтаи кӯтоҳ.

**ГУППИЧӮБ** گوپی‌چوب чӯбдасте, ки бо он

гуппӣ мезананд, чахчӯб.

**ГУППӢ** I گوپی либоси пахтаноки лаганда карда: **ҷомаи гуппӣ**.

**ГУППӢ** II گوپی зарфи чӯбин ё сафолини дароз, ки дар вай ҷурғот андохта, бо чӯби парадор лат дода, маска ҷудо мекунанд; **гуппӣ задан** гуппӣ зада равған кашидан.

**ГУПСАР** گوپسر машк ё хике, ки дарунашро пурбод карда, бар вай савор шуда, аз об мегузаранд, саноч.

**ГУПСАРСАВОР** گوپسرسوار он ки савори гупсар аз об мегузарад, гупсарнишин.

**ГУПЧАК** گوپچک қисми мобайнии чарх (*мас., чархи осиё*), ки параҳояш ба он пайваст мешавад ва барои гузаронидани тир сӯрохӣ дорад.

**ГУРБА** گربه ҷонвари маъруф аз ҷинси ширхӯрҳои даранда, пишак: **гурбаи ваҳшӣ, гурбаи ёбоӣ, гурбаи хонагӣ; ◊ аз мобайн гурбаи ало (сиёҳ) гузаштан** вайрон шудани муносибат, қаҳрӣ шудан.

**ГУРБАБЕД** گربه‌بید *бот.* мушкбед, як навъ беди пашмдор, ки баргҳояш ба панҷаи гурба монанд аст.

**ГУРБАВОР** گربه‌وار мисли гурба, гурба–монанд. гурбасон.

**ГУРБАГӢ** گربگی *маҷ.* гурбавор рафтор кардан.

**ГУРБАГУН** گربه‌گون 1. гурбасон, монанди гурба. 2. *маҷ.* маккор, ҳилагар, фиребанда.

**ГУРБАДАВ** گربه‌دو *ниг.* **гурбадавак**.

**ГУРБАДАВАК** گربه‌دوک чорчӯбаи қисми поёнии сандалӣ, ки пойро рӯи он монда менишинанд.

**ГУРБАЛИҚО** گربه‌لقا *кит.* 1. гурбарӯй. 2. *маҷ.* баднамо, баднамуд.

**ГУРБАМОНАНД** گربه‌مانند монанди гурба, гурбасон, гурбавор.

**ГУРБАМОҲӢ** گربه‌ماهی *зоол.* навъи моҳӣ, ки мӯйлаби монанди гурба дорад.

**ГУРБАРАВ** گربه‌رو 1. маҷрои борике, ки аз хишт дар байни фосилаи сохтмон ва замин сохта мешавад, то аз гузаштани намӣ ба девори бино пешгирӣ шавад. 2. ҷӯйчаи кӯчаке дар ҳавлиҳо барои рафтани об.

**ГУРБАРӮЙ** گربه‌روی *маҷ.* носипос, ҳақношинос.

**ГУРБАСОН** گربه‌سان *ниг.* **гурбавор**.

**ГУРБАСОНОН** گربه‌سانان *зоол.* ҷонварони гӯштхору даранда монанди шер, паланг, гурба, ки барои шикор истеъдод ва маҳорат дошта, ба гурба монандӣ доранд.

**ГУРБАЧА** گربچه *шакли тасғири* **гурба**; гурбаи хурд, пишакча.

**ГУРБАЧАШМ** گربه‌چشم он ки чашмони мисли чашмони гурба симобирангу доирашакл дорад.

**ГУРБАЧАШМӢ** گربه‌چشمی чашми монанд ба чашми гурба доштан.

**ГУРБАШӮ(Й)** گربه‌شو(ی) шустушӯи саросемавор ва нотамом (*мисли гурба, ки рӯяшро бо оби даҳонаш мешӯяд*).

**ГУРБУЗ** گربز *кит.* 1. зирак, доно, оқил. 2. ҳилавар, маккор. 3. далер, шуҷоъ.

**ГУРБУЗӢ** گربزی 1. ҳилагарӣ, маккорӣ. 2. дар ҳикмати қадим ҷиҳати ифротро мегӯянд, ки муқобили ҷиҳати тафрит мебошад; ифрот дар оқилӣ, оқилии бемавқеъ. 3. далерӣ, шуҷоат.

**ГУРГ** گرگ ҳайвони дарандае аз оилаи сагшаклҳо, зиъб, зайб: **гурги ало, гурги одамхӯр; ◊ гурги борондида** одами озмудакор, ки барои ҳар эҳтимол пешакӣ чора мебинад ва аз ҳар таҳлука худро халос мекунад; шахси гармию сардии рӯзгорро чашида ва маккор; **гургони дупо** дуздон, ғоратгарон.

**ГУРГАК** گرگک 1. *шакли тасғири* **гург** (*одатан дар бораи гурги дар шикор номувофиқ*). 2. навъе аз харбузаи кулӯлаи ширин.

**ГУРГБАНД** گرگ‌بند асир, гирифтор; **гургбанд кардан** асир кардан; забун кардан; мағлуб сохтан.

**ГУРГБАЧА** گرگ‌بچه бачаи гург.

**ГУРГВОР** گرگ‌وار мисли гург, гург барин.

**ГУРГДАВ** گرگ‌دو гургвор давидан, бо суръат

рафтан, пӯяравӣ.

**ГУРГДАНДОН** گرگ‌دندان дандонаш мисли дандони гург тез.

**ГУРГЗОДА** گرگ‌زاده аз насли гург, бачаи гург: **оқибат гургзода гург шавад** (*зарб*.)

**ГУРГИН** گرگین хунхор, даранда, бадхашм.

**ГУРГИНА** گرگینه пӯстин аз пӯсти гург.

**ГУРГИНАДӮЗ** گرگینه‌دوز дӯзандаи пӯстин аз чарми гург.

**ГУРГИНАЧАРМ** گرگینه‌چرم чарме, ки аз пӯсти гург тайёр шудааст.

**ГУРГӢ** گرگی 1. *мансуб ба* **гург**. 2. даран–дагӣ, хунхорӣ.

**ГУРГКИРДОР** گرگ‌کردار гургхислат; бад–кирдор; хунхори бераҳм.

**ГУРГМАНИШ** گرگ‌منیش *ниг*. **гургсират**.

**ГУРГМАСТ** گرگ‌مست 1. *кит*. озордиҳанда, ҷафокор. 2. *маҷ*. маъшуқаи ҷафопеша, ситамгар.

**ГУРГМИЗОҶ** گرگ‌مزاج *ниг*. **гургсират**.

**ГУРГМОНАНД** گرگ‌مانند монанд ба гург, мисли гург, гургвор.

**ГУРГОВ** گرگاو *кҳн*. навъе аз пойафзор, ки барои пиёдаравӣ муносиб аст.

**ГУРГОНА** گرگانه гургмонанд, гургвор.

**ГУРГОШНОӢ** گرگ‌آشنایی ошноӣ аз рӯи макру ҳила, дӯстӣ аз рӯи нифоқ; *муқ*. **гургоштӣ**.

**ГУРГОШТӢ** گرگ‌آشتی сулҳи рӯякии аз рӯи макру фиреб, оштии риёкорона.

**ГУРГПО** گرگ‌پا *бот*. навъи растанӣ, ки онро панҷаи гург ҳам мегӯянд.

**ГУРГРАБОӢ** گرگ‌ربایی *маҷ*. ғоратгарӣ, зулму тааддии бешумор, ғорат, тороҷ.

**ГУРГСАГ** گرگ‌سگ саге, ки аз насли гург ё монанди гург аст.

**ГУРГСИРАТ** گرگ‌سیرت 1. гургхислат, гург-мизоҷ, гургтабъ, дарандахислат. 2. *маҷ*. бераҳм; ғаддор, ситамгор.

**ГУРГСИФАТ** گرگ‌صفت *ниг*. **гургмонанд**.

**ГУРГСОР** گرگسار 1. монанди гург, мисли гург. 2. *маҷ*. даранда, маккор.

**ГУРГТАБИАТ** گرگ‌طبیعت *ниг*. **гургсират** 1.

**ГУРГТИНАТ** گرگ تینت *ниг*. **гургсират** 1.

**ГУРГХОНА** گرگ‌خانه 1. хонаи гург, ҷой ва макони гург. 2. *маҷ*. ҷои ҷамъомади одамони бадкор, дузду авбош.

**ГУРД** گرد *кит*. паҳлавон, баҳодур; шуҷоъ.

**ГУРДА** گرده яке аз узвҳои даруни бадан, ки пешоб аз он таровиш карда, дар пешобдон ҷамъ мешавад, кулия; ◊ **дилу гурда** *маҷ*. ҷасорат, ҷуръат; **дилу гурда доштан** ҷасур будан, ҷасорат доштан; **гурдаи** *касеро* **ка-фондан** касеро сахт тарсондан.

**ГУРДАГОҲ** گرده‌گاه 1. ҷои гурда дар бадани одам ва ҳайвон. 2. *маҷ*. камар, миён.

**ГУРДАДОР**گرده‌دار *маҷ*. ҷасур, нотарс, шуҷоъ.

**ГУРДАК** گردک *шакли тасғир ва навозишии* **гурд**.

**ГУРДАКАФ** گرده‌کف **:гурдакаф кардан** сахт тарсонидан касеро; **гурдакаф шудан** сахт тарсидан.

**ГУРДАОЛУ** گرده‌آلو навъе аз олуи калон, ки рангаш бештар сурхи сиёҳтоб аст.

**ГУРДАФКАН** گردافکن *кит*. мағлубкунандаи паҳлавонон, афканандаи гурдҳо.

**ГУРДГИР** گردگیر *кит*. паҳлавонгир, ба банд оварандаи паҳлавонон, шуҷоъ, диловар, баҳодур.

**ГУРДЗОД** گردزاد зодаи паҳлавон, паҳлавон-писар.

**ГУРДӢ** گردی паҳлавонӣ, далерӣ.

**ГУРДОС** گرداس *кит*. ситамгар, золим.

**гурез** گریز 1. *асоси замони ҳозира аз* **гурехтан**; **гурез**! *феъли фармоиш* дур шав!, худро ба канор гир!, роҳ деҳ!. 2. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънои* гурезанда: **коргурез, одамгурез**…

**ГУРЕЗ** گریز 1. гурехтан, фирор, гурезиш; **гурез-**

**гурез** гурезагӣ, дар ҳолати гурезанда будан; гурезогурез; **роҳи гурез баста будан** имконияти гурехтан набудан; **роҳи гурез кушода будан** барои гурехтан имконият будан; **роҳи гурез наёфтан** гурехта натавонистан; **роҳи гурез пеш гирифтан // рӯ ба гурез ниҳодан** гурехтан, фирор кардан. 2. ягон муносибате ёфта, аз мавзӯе ба мавзӯи дигар гузаштан; **гурез кардан** дар вақти гап задан ё навиштан аз матлабе ба матлаби дигар гузаштан. 3. *адш.* дар қасиданависӣ гузаштан аз ташбиб ва ё насиб ба таърифи мадҳшаванда, ки ба воситаи мисрае, як ё чанд байте ифода меёбад.

**ГУРЕЗА** گريزه аз ҷое ё аз назди касе гурехта, гурезоншуда, фирорӣ (*хоҳ аз таъқибу фишор ва хоҳ аз иҷрои коре*): **бандиёни гуреза, одами гуреза, аскари гуреза, гурезагон, гуреза шудан**.

**ГУРЕЗАГӢ** گريزگى 1. гурехта гаштан, гурезон будан, дар ҳолати гурезонӣ будан. 2. махфӣ, пинҳонӣ; ғайриқонунӣ; **бо роҳи гурезагӣ** ба таври пинҳонӣ, ба таври қочоқ. 3. *мансуб ба* **гурез** 3: **байти гурезагӣ**.

**ГУРЕЗАНДА** گريزنده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **гурехтан**; гурезон, дар ҳолати фирор. 2. гуреза; гурехта, фироришуда.

**ГУРЕЗГОҲ** گريزگاه 1. маҳалли гурез, ҷои фирор; паноҳгоҳ, ҷои паноҳ бурдан. 2. ҷои гузариш аз як мавзӯъ ба мавзӯи дигар дар назм ё наср; *ниг.* **гурез** 2, 3.

**ГУРЕЗГАҲ** گريزگه *ниг.* **гурезгоҳ**.

**ГУРЕЗИШ** گريزش гурез, фирор, гурехтан; дурӣ.

**ГУРЕЗОГУРЕЗ** گريزاگريز гурезиши бетартибона, гурехтани басуръат, гурехтан ба таври оммавӣ ва бесаранҷомона.

**ГУРЕЗОН** گريزان 1. *феъли ҳол аз* **гурехтан**; дар ҳолати гурехтан будан, дар гурез. 2. *сифати феълии замони ҳозира аз* **гурехтан**; фирорӣ, гуреза; **гурезон шудан** гурехтан, фирор кардан, фирорӣ шудан.

**ГУРЕЗОНА** گريزانه *феъли ҳол аз* **гурехтан**; дар ҳоли гурехтан.

**ГУРЕЗОН(И)ДАН** گريزاندن//گريزانيدن *тарзи бавоситаи* **гурехтан**. 1. имконияти фирор фароҳам овардан барои касе, фирор додан касеро. 2. аз даст додан, гум кардан; **гапро гурезондан** гапро дигар кардан, мавзӯи суханро тағйир додан; ◊ **аз чашм нагурезондан** доим дар мадди назар нигоҳ доштан; аз пеши назар дур накардан; надида намондан; **ба як нӯл зада гурезондан** ба осонӣ мағлуб кардан; ба осонӣ ғолиб омада, ба фирор маҷбур кардан.

**ГУРЕЗОНӢ** گريزانى гурезон будан; фирор, фирорӣ будан.

**ГУРЕЗПО(Й)** گريزپا(ى) 1. гуреза, гурезанда, фирорӣ. 2. он ки ҳамеша баҳонае ёфта ё бо ҳилае аз кор мегурезад, бесубот; **тифли гурезпой** кӯдаки мактабгурез.

**ГУРЕХТА** گريخته *сифати феълии замони гузашта ва феъли ҳол аз* **гурехтан**; **гурехта омадан** гурезон омадан; гуреза шуда омадан.

**ГУРЕХТАГӢ** گريختگى *шакли дигари сифати феълии замони гузашта аз* **гурехтан**; гурезоншуда, гурехтарафта; ◊ **аз таги дор гурехтагӣ** корчаллон, қаллоб ва ҳилагар.

**ГУРЕХТАН** گريختن 1. шитобон дур шудан аз назди касе ё аз чизе, давида (тохта) рафтан аз ҷое, босуръат дур шудан; барои халос шудан аз таъқибу қайди касе ё чизе аз ҷое ба ҷои дигар бошитоб рафтан, фирор кардан. 2. дур шудан, канор ҷустан, худро дур гирифтан: **аз** *касе* **гурехтан**. 3. рӯй пинҳон кардан, аз марди бегона рӯй панаҳ кардани зан: **духтар аз вай намегурехт**. 4. рафтан: **хаёли** *касе* **гурехтан; аз коре гурехтан** худро аз иҷрои коре ба канор гирифтан, аз коре сар тофтан: **аз хизмати аскарӣ гурехтан; аз ҷое гурехтан** бошитоб тарк кардан ҷоеро, фирор кардан аз ҷое; ◊ **аробаи холиро гирифта гурехтан** а) моҳияти масъаларо нафаҳмида, шӯру валвала ё талош кардан; б) бе асос воҳима кардан; **гапаш гурехт** муносибаташ вайрон шуд, бо касе тезутунд шуд; **думашро хода карда гурехт** шармандавор гурехт, расво шуда фирор кард.

**ГУРЕХТАНГОҲ** گريختنگاه *ниг.* **гурезгоҳ**.

**ГУРЕХТАНӢ** گريختنى *сифати феълии замони оянда аз* **гурехтан**; гурехтан хостан, қасди гурез кардан.

**ГУРЗ** گرز як навъ олати ҷангии пешинаи дастадори саркулӯла, ки барҷастагиҳои

мехчамонанд дорад, кӯпол, амуди оҳанин.

**ГУРЗА** گرزه як навъ мори заҳрдор аз ҷинси афъӣ, ки сараш ба гурз монанд аст.

**ГУРЗБОН** گرزبان *кит., кҳн.* гурздор, ҷанговари гурздор.

**ГУРЗДОР** گرزدار *кҳн.* дорандаи гурз; дорои гурз: **ҷанговари гурздор**.

**ГУРӢ** گوری *кит.* нишот, ишрат, хурсандӣ.

**ГУРМ** I گرم захми ҷӯшидабаромадаи танаи дарахт, ғурм.

**ГУРМ** II گرم *кит.* ғам, андӯҳ, хафагӣ.

**ГУРМДОР** گرم‌دار 1. дорои гурм I. 2. ғамдор, дорои ғаму андӯҳ, ғамгин, ғуссадор.

**ГУРМЧА** گرمچه гурми хурди танаи дарахт.

**ГУРОЗ** I گراز хуки ёбоӣ, хуки даштӣ.

**ГУРОЗ** II گراز *кит.* хиромон, ҷилвагар.

**ГУРОЗ** III گراز *кҳн.* кӯзаи даҳонтанг, ки мусофирон бо худ гирифта мегаштанд, куроз.

**ГУРОЗА** گرازه *ниг.* **гуроз** I.

**ГУРОЗДАНДОН** گرازدندان ҳайвоне, ки дандонҳои дарози монанди дандони гуроз дорад.

**ГУРОЗИДАН** گرازیدن *кит.* хиромидан, ба нозу ишва роҳ рафтан.

**ГУРОЗОН** گرازان *кит. феъли ҳол аз* **гурозонидан**; хиромон, ҷилвакунон.

**ГУРОЗСУМ** گرازسم ҳайвоне, ки суми вай монанди суми гуроз аст.

**ГУРРОС** گرّاس *калимаи тақлиди овоз*, ки садои ҳаракати якбораи ягон гурӯҳ ё овози якбораи ногаҳониеро ифода мекунад: **гуррос зада аз ҷой хестан**.

**ГУРС** گرس 1. *калимаи тақлиди* овози қадаммонии сахт-сахт ё бо шиддат кӯфтани ягон чиз; **гурс-гурс** такрори садои баланди қадаммонӣ, афтодан ё задани чизе. 2. гуруснагӣ.

**ГУРСИНА** گرسینه *ниг.* **гурусна**.

**ГУРУНҶ** گرنج *ниг.* **биринҷ**.

**ГУРУСНА** گرسنه 1. он ки эҳтиёҷ ба хӯрок дорад, гушна; *муқоб.* **сер**. 2. дар ҳолати гуруснагӣ: гурусна кор кардан. 3. он ки аз хӯрданӣ чизе надорад, бенаво, камбағал: **гадои гурусна: гурусна мондан** а) толиб шудан ба хӯрдан, тақозои ғизо кардани меъда; б) бе хӯрданӣ мондан, бе хӯрок мондан, бе озуқа мондан; **гурусна шудан** гурусна мондан, пайдо шудани майл ба хӯрдан.

**ГУРУСНАГӢ** گرسنگی 1. гурусна будан, холӣ ва ба хӯрдан ниҳоят толиб будани меъда, гушнагӣ, ҷӯъ, *муқоб.* **серӣ**. 2. мӯҳтоҷӣ ба хӯрок; қашшоқӣ, бенавоӣ; **гуруснагӣ кашидан** дар мӯҳтоҷӣ ба ғизо умр ба сар бурдан, гушнагиро аз сар гузаронидан; **гуруснагӣ эълон кардан** *ниг.* **гуруснанишинӣ;** ◊ **шикам аз гуруснагӣ танбӯр навохтан** ниҳоят гурусна будан.

**ГУРУСНАМАРГӢ** گرسنه‌مرگی аз гуруснагӣ фавтидан.

**ГУРУСНАНИШИНӢ** گرسنه‌نشینی аз хӯрок рӯ гардондан ба аломати эътироз, эътисоби ғизо; **гуруснанишинӣ кардан** гуруснанишинӣ эълон кардан.

**ГУРУСНАЧАШМ** گرسنه‌چشم ҳарис, тамаъкор; хасис, мумсик.

**ГУРУСНАЧАШМӢ** گرسنه‌چشمی ҳарисӣ, тамаъкорӣ; мумсикӣ, хасисӣ.

**ГУРӮҲ** گروه 1. тӯдае аз мардум, иддае аз мардум; даста. 2. ҷамоат ё тӯдае аз мардум, ки аз рӯи ягон мақсад муттаҳид шудаанд; тоифа, фирқа; табақаи иҷтимоӣ; **гурӯҳ-гурӯҳ** тӯда-тӯда, даста-даста; гурӯҳ аз паси гурӯҳ.

**ГУРӮҲАК** گروهک ҳизб ё созмони сиёсие, ки беаҳамият ва камшумор аст.

**ГУРӮҲБАНДӢ** گروه‌بندی ба гурӯҳҳо ҷудо кардан; гурӯҳ-гурӯҳ шудан, даста-даста шудан: **гурӯҳбандӣ кардан**.

**ГУРӮҲБОЗ** گروه‌باز он ки манфиати худ ва гурӯҳи ҳамақидаашро аз манфиатҳои умум пештар гузошта, хилофи тақозои ҷамъият амал мекунад, ҷудоиандоз.

**ГУРӮҲБОЗӢ** گروه‌بازی манфиати гурӯҳи худро аз манфиатҳои умум болотар гузоштан; гурӯҳбоз будан.

**ГУРӮҲБОН** گروه بان роҳбари гурӯҳ, сарпарасти гурӯҳ.

**ГУРӮҲӢ** گروهی *мансуб ба* **гурӯҳ**; **машғулияти гурӯҳӣ** машғулияте, ки бо ҳайати як гурӯҳ (*мас*., *гурӯҳи донишҷӯён*) гузаронида мешавад.

**ГУРӮҲОГУРӮҲ** گروهاگروه даста-даста, гурӯҳ-гурӯҳ, тӯда-тӯда.

**ГУРӮҲОН** گروهان 1. ҷамъ, ҷамъомад, гурӯҳ. 2. тоифаҳо, қабилаҳо.

**ГУРҶӢ** گرجی *мансуб ба* **гурҷӣ**: **забони гурҷӣ, сокини Гурҷистон, чойи гурҷӣ**.

**ГУСАСТА//ГУСИСТА** گسسته *сифати феълии замони гузашта аз* **гусастан**; **аз ҳам гусаста гардидан** аз ҳам канда шудан, пора шудан, ҷудо шудан.

**ГУСАСТАГӢ** گسستگی *шакли дигари сифати феълӣ аз* **гусастан**; гусаста будан, вазъ ва ҳолати гусаста, инқитоъ.

**ГУСАСТАДАМ** گسسته‌دم мубтало ба тангии нафас, нафастанг, банд омадани нафас.

**ГУСАСТАДИЛ** گسسته‌دل шикастадил, афсурдадил, озурдадил, дилтанг, дилреш.

**ГУСАСТАИНОН** گسسته‌عنان *ниг*. **гусасталиҷом**.

**ГУСАСТАЛИҶОМ** گسسته‌لجام 1. лаҷомканда, бенӯхта. 2. *маҷ.* саркаш, худраъй, беқайд, афсоргусехта; *муқ*. **гусастамиҳор**.

**ГУСАСТАН//ГУСИСТАН** گسستن 1. пора шудан, аз ҳам ҷудо шудан, канда шудан, бурида шудан (*мас*., *ресмон*). 2. кандан, пора кардан; **афсор гусастан** а) лаҷом кандан; бенӯхта шудан; б) *маҷ*. саркаш ва беқайд шудан.

**ГУСАСТАНОПАЗИР** گسسته‌ناپذیر кандананашаванда; мустаҳкам.

**ГУСАСТАРАВОН** گسسته‌روان *маҷ*. афсурда, мутаассир.

**ГУСАСТАРАГ** گسسته‌رگ 1. буридапай. 2. *маҷ*. суст, беҳаракат, нотавон, оҷиз.

**ГУСАСТАУМЕД//ГУСИСТАУМЕД** گسسته‌امید *кит*. умедканда, ноумед: **гусастаумед шудан**.

**ГУСАСТАХИРАД** گسسته‌خرد нофаҳм, камақл, нодон.

**ГУСЕЛ** گسیل 1. рухсати рафтан додан; равон кардан ба ҷое. 2. хайру маъзур бо касе вақти ба сафар рафтани ӯ, падруд, видоъ; **гусел кардан** а) фиристодан, равона кардан; б) хайрухушкунон бо меҳмон масофае рафтан, мушоият кардан.

**ГУСЕЛКУНАНДА** گسیل‌کننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **гусел кардан**; он ки гусел мекунад, гуселонанда.

**ГУСЕЛОН(И)ДАН** گسیلاندن//گسیلانیدن гусел кардан, хайрухуш кардан вақти сафар.

**ГУСЕХТА** گسیخته *сифати феълии замони гузашта аз* **гусехтан**; гусаста.

**ГУСЕХТАН** گسیختن кандан, пора кардан, буридан; канда шудан, пора шудан; **аз ҳам гусехтан** аз ҳам канда шудан; аз ҳам пора кардан.

**ГУСИЛИДАН** گسلیدن 1. шикастан, кандан, буридан, пора кардан. 2. кашидан, ҷудо ва дур кардан аз ҷое. 3. канда шудан, пора шудан.

**ГУСИЛОНИДАН** گسلانیدن 1. *кит*. шикастан, кандан, буридан, пора кардан. 2. *маҷ*. ҷудо кардан, дафъ кардан аз чизе. 3. кашида гирифтан.

**ГУСИСТАМИҲОР** گسسته‌مهار 1. *кит*. миҳорканда, бенӯхта (*оид ба* чорпо). 2. *маҷ*. беқайд, саркаш (*оид ба* одам).

**ГУСИСТАН** گسستن *ниг*. **гусастан**.

**гусор** گسار 1. *асоси замони ҳозира аз* **гусоридан**. 2. *ҷузъи пасини калимаҳои мураккаб ба маънои* нӯшанда, хӯранда: **майгусор**, **ғамгусор**.

**ГУСОРАНДА** گسارنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **гусоридан**; **гусорандаи май** хӯрандаи май; соқӣ.

**ГУСОР(И)ДАН** گساردن//گساریدن нӯшидан, хӯрдан; ◊ **ғам гусоридан** ғам хӯрдан, ғам дидан.

**густар** گستر 1. *асоси замони ҳозира аз* **густурдан**. 2. *ҷузъи пасини калимаҳои мураккаб ба маънои* густаранда, ҷорӣ ва паҳнкунанда: **додгустар**, **адлгустар**.

**ГУСТАРА** گستره *риёз.* боз кардани ҳисоб, кушоиш.

**ГУСТАРАК** گسترک *бот.* зағирпояи хобида.

**ГУСТАР(И)ДАН** گستریدن//گستردن *ниг.* **густурдан**.

**ГУСТАРДАНӢ** گستردنی *ниг.* **густурданӣ**.

**ГУСТАРИН** گسترین *кит.* бистар, бисот, фарш, палос.

**ГУСТАРИШ** گسترش *исми феълӣ аз* **густар(и)дан**; паҳн шудан.

**ГУСТАРОН(И)ДАН** گستراندن//گسترانیدن *тарзи бавоси–таи* **густар(и)дан**; паҳн кардан.

**ГУСТОХ** گستاخ 1. бетакаллуф, беибо; берӯй, бешарм. 2. бебок, нотарс, ҷасур; **густох будан** *ба касе* беибо будан дар рафтор бо касе, озодона гап зада тавонистан назди касе.

**ГУСТОХВОР** گستاخوار 1. густохона, бетакаллуффона. 2. нотарсона, далерона, ҷасурона.

**ГУСТОХДАСТ** گستاخ‌دست чобук, чолок, чаққон, тезкор.

**ГУСТОХӢ** گستاخی 1. бетакаллуфӣ, беадабӣ, бешармӣ. 2. бебокӣ, ҷасорат; **густохӣ кардан** беибо рафтор кардан.

**ГУСТОХКОРӢ** گستاخکاری бешармӣ, беҳаёӣ, беадабӣ.

**ГУСТОХОНА** گستاخانه 1. бетакаллуфона, беибо. 2. нотарсона, бебокона.

**ГУСТУВОН** گستوان *кит., ҳ.* болопӯши зиреҳдори асп ва фил.

**ГУСТУРДА** گسترده *сифати феълии замони гузашта аз* **густурдан**; **густурда шудан** паҳн карда шудан, партофта шудан.

**ГУСТУРДАН** گستردن паҳн кардан, партофтан, андохтан: **дастархон густурдан, қолин густурдан**; **дом густурдан** а) дом гузоштан; б) *маҷ.* барои ба қайди худ даровардан тадбире андешидан.

**ГУСТУРДАНӢ** گستردنی *сифати феълии замони оянда аз* **густурдан**; ҳар чизи қобили густурдан; фарш; бистар, бисот, гилем.

**гуфт** گفت *асоси замони гузашта аз* **гуфтан**.

**ГУФТ** I گفت сухан, гап, гуфтор; **назар ба гуфти**… ба қавли…, мувофиқи сухани…; **аз гуфти** *касе* **баромадан** ба фармуда ё насиҳати касе амал накардан.

**ГУФТ** II گفت навъи порча ва матои резбофи ғафс.

**ГУФТА** گفته 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **гуфтан**. 2. гапи гуфташуда, гуфтор, сухан, калом. 3. қавл, нақл; баён, тақрир. 4. суруда, ашъор, шеър; **аз рӯи гуфтаи… // назар ба гуфтаи… // ба гуфтаи…** мувофиқи гуфтаи…, аз рӯи сухани…, ба қавли…; **гуфта додан** баён кардан, нақл намудан; **гуфта мондан** а) чизеро нохост ба забон овардан, дар аснои сӯҳбат берун аз мавзӯъ чизеро ногаҳон баён кардан; б) дар бораи чизе пешакӣ гап задан; огоҳ кардан, хабардор сохтан; **гуфта тавонистан** аз ӯҳдаи гуфтан баромадан, гап зада тавонистан; изҳори эътироз кардан; **аз гуфтаи** *касе* **набаромадан (сар натофтан)** мувофиқи гапи касе амал кардан; **ба гуфтаи** *касе* **амал кардан** мувофиқи раъйи касе кор кардан, аз рӯи нишондоди касе кор кардан; **гуфтаи** *касе* **шудан** кор мувофиқи раъйи касе шудан, мувофиқи фармудаи касе шудан; *чизе* **гуфта… //** *чизе ё касеро* **гуфта…** барои чизе ё касе шуда…, ба хотири чизе ё касе: **дӯст гуфта, рафиқ гуфта**...

**ГУФТАН** گفتن 1. гап задан, ҳарф задан, сухан кардан; ба забон овардан; изҳор кардан, баён намудан. 2. нақл кардан, ҳикоят кардан; ривоят кардан: **мегуфтанд, ки…** 3. номидан, ном бурдан. 4. ба назм даровардан, сароидан: **шеър гуфтан**. 5. ният кардан, ирода кардан: **рафта гуфтан**. 6. шуморидан, ҳисоб кардан: *касеро* **девона гуфтан**. 7. фармудан, амр кардан: **ҳар ки гӯяд…**; **гуфтану шунидан** сӯҳбат кардан, гуфтугӯй кардан; муколама; **дарс гуфтан** омӯзондан; таълим додан, илм омӯзондан; **зери лаб гуфтан** оҳиста гап задан, нашунавонда гап задан; **не гуфтан** розӣ нашудан, рад кардан; **носазо гуфтан** сухани нораво гуфтан; дашном додан; **рост гуфтан** гапи ҳақро задан, ҳақиқатро баён кардан; **хушомад гуфтан** тамаллуқомез гап задан; хушомад кардан; **чизе (ҳеҷ) нагуфтан** ҷавоб надодан; хомӯш будан; **чӣ гуфтанро надонистан** гап зада натавонистан; ҷавоб гуфта натавонистан; **ақл мегуфт, ки**… ақл талқин мекард, ки…, хирад илқо менамуд, ки…

**ГУФТАНБОБ** گفتن‌باب сазовори гуфтан, гуф-

танӣ.

**ГУФТАНӢ** گفتنی *сифати феълии замони оянда аз* **гуфтан**; он чи гуфта шуданаш лозим аст, лоиқи гуфтан; чизи гуфта мешудагӣ; **гуфтанӣ шудан** гуфтан хостан.

**ГУФТОР** گفتار 1. сухан, калом, гап. 2. сухангӯӣ, нутқ. 3. сӯҳбат, гуфтугӯ; **гуфтори беҷо** сухани бемавқеъ; гапи беҳуда; **лаб ба гуфтор кушодан** сухан сар кардан, гап задан.

**ГУФТОРДАРМОНӢ** گفتاردرمانی *тиб.* 1. истифода аз равиш ва усулҳои тавонбахшӣ барои ислоҳи душворӣ дар гуфтугӯ ва забон. 2. табобати бемориҳои равонӣ бо роҳи гуфтугӯ ва сӯҳбати пизишку бемор.

**ГУФТОРӢ** گفتاری 1. *марбут ба* **гуфтор**. 2. он ки танҳо бо гуфтор амал мекунад, ҳарзагӯй, калонгап.

**ГУФТОРФУРӮШ** گفتارفروش *кит.* суханфурӯш, гапфурӯш, сергап.

**ГУФТУГУЗОР** گفت‌وگزار 1. *ниг.* **гуфтушунид**. 2. баҳс, мубоҳиса, мунозира; **гуфтугузор доштан** а) аз ҳар тараф сӯҳбат кардан, сӯҳбат доштан; б) баҳс кардан; **гуфтугузор кардан** а) гапзанон кардан, сӯҳбат кардан; б) баҳс кардан; **гуфтугузор рафтан** гуфтугӯ давом кардан, идома доштани гуфтушунид.

**ГУФТУГӮ(Й)** گفت‌وگو(ی) 1. гуфтугузор, гуфтушунид, муколама, мусоҳиба, сӯҳбат. 2. гап-гап, овоза, гапҳои росту дурӯғ: **боз ҳар гуна гуфтугӯҳо нашавад**...; **забони гуфтугӯ** забоне, ки ба воситаи он мубодилаи афкори халқе сурат мегирад, забони муошират, забони муҳовара; **гуфтугӯ доштан** а) музокира кардан, дар гуфтугузор будан; б) гап задан хостан; **гуфтугӯ кардан** гуфтушунид кардан, ба ҳамдигар гап задан; **гуфтугӯ шудан** сухан рафтан, сӯҳбат шудан (*аз чизе, дар бораи чизе*); **ба сари гуфтугӯи** *чизе* **баргаштан** дар бораи чизе сӯҳбатро (гапро) идома додан; **гарми гуфтугӯ шудан** ба гап дода шудан.

**ГУФТУГӮӢ** گفت‌وگویی *мансуб ба* **гуфтугӯ**; **услуби гуфтугӯӣ** *збш.* яке аз ду услуби асосии забон (*дигаре услуби хаттист*), ки меъёрҳои хоси забони муоширатро дар бар мегирад.

**ГУФТУШУНИД** گفت‌وشنید ба ҳам гап задани чанд кас, гуфтугӯ, гуфтугузор; сӯҳбат, мусоҳиба; **гуфтушунид кардан** сӯҳбат кардан, гуфтугӯ намудан, музокира кардан дар бораи чизе.

**ГУФТУШУНУФТ** گفت‌وشنفت *ниг.* **гуфтушунид**.

**ГУҲАР** گهر *ниг.* **гавҳар**; **тавқи гуҳар** шаддаи марворид; ◊ **гуҳар боридани абр** боридани борони пурфайз; **аз сухан ганҷу гуҳар рехтан** хеле ширин ва пурмазмун будани сухани касе.

**ГУҲАРАФШОН** گهرافشان *ниг.* **гавҳарафшон**.

**ГУҲАРАФШОНӢ** گهرافشانی 1. гуҳаррезӣ, гуҳарпошӣ. 2. *маҷ.* гиря, ашкрезӣ.

**ГУҲАРБАХШ** گهربخش 1. бахшандаи гавҳар, нисоркунандаи гавҳар. 2. *маҷ.* бахшандаи сахӣ, саховатпеша.

**ГУҲАРБЕЗ** گهربیز 1. безандаи гавҳар, барандаи гавҳар. 2. *маҷ.* ашкрез.

**ГУҲАРБОР** گهربار *ниг.* **гавҳарбор**.

**ГУҲАРДОР** گهردار дорандаи гавҳар, соҳиби гавҳар.

**ГУҲАРЗО** گهرزا *ниг.* **гавҳарзод**.

**ГУҲАРЗОД** گهرزاد асилзода, покнажод, болонасаб.

**ГУҲАРӢ** گهری аслӣ, нажодӣ, зотӣ.

**ГУҲАРКАШ** گهرکش кашандаи гуҳар, гавҳаргир, ғаввоси гавҳаргир.

**ГАВҲАРНАЖОД** گوهرنژاد *ниг.* **гуҳарзод**.

**ГУҲАРНАМО(Й)** گهرنما(ی) гавҳарнамо, монанди марворид.

**ГУҲАРНИСОР** گهرنثار *ниг.* **гавҳарбор**.

**ГУҲАРПАРВАР** گهرپرور парварандаи гавҳар, бавуҷудоварандаи гавҳар.

**ГУҲАРПОК** گهرپاک *ниг.* **гавҳарнажод**.

**ГУҲАРПОШ** گهرپاش *ниг.* **гавҳарафшон**.

**ГУҲАРПӮШ** گهرپوش *киноя аз* хомӯш, сокит.

**ГУҲАРРЕЗ** گهرریز *ниг.* **гавҳарбор**: **абри гуҳаррез**.

**ГУҲАРСАНҶ** گهرسنج 1. гавҳарсанҷ, озмоишкунандаи гавҳар, гавҳаршинос. 2. *маҷ.* сухансанҷ, сухандони санҷидагӯй, нуктадон.

**ГУҲАРФИШОН** گهرفشان *ниг.* **гавҳарафшон**.

**ГУҲАРФУРӮШ** گهرفروش *ниг.* **гавҳарфурӯш**.

**ГУҲАРХЕЗ** گهرخيز *ниг.* **гавҳархез**.

**ГУҶУМ** گجم дарахти сершохубарги соядиҳанда, ки сада як навъи он аст, норван; **тахтаи гуҷум** тахтае, ки аз чӯби гуҷум сохта шудааст; **гуҷуми чинӣ** навъе аз гуҷум, қарағоч.

**ГУШН** گشن нар, нарина; **ба гушн омадан** нарталаб шудани ҳайвони мода, тақозои насл кардани ҳайвонот; **гушн овардан** *ниг.* **ба гушн омадан**.

**ГУШНА** گشنه 1. *ниг.* **гурусна; гушна ба шер мезанад** (*мақ.*); **гушнаву ташна** бе обу нон, бе хӯрок. 2. *маҷ.* ҳарис, тамаъкор; хасис, мумсик, гурусначашм; **чашми гушна** чашми ҳарис, чашми тамаъкор; ◊ **гушна бинад, сер мешавад** хеле дилкаш, ниҳоят дилпазир, хеле ҷозибанок.

**ГУШНАГАДО** گشنه‌گدا 1. гадои гурусна; бенаво. 2. *таҳқ.* хасис, мумсик.

**ГУШНАГӢ** گشنگی *ниг.* **гуруснагӣ**.

**ГУШНАМАСТ** گشنه‌مست *таҳқ.* он ки ба вуҷуди камбағалию нодорӣ мастию арбадаҷӯӣ мекунад.

**ГУШНАМУРДА** گشنه‌مرده бисёр ҳарису тамаъкор; гурусначашм.

**ГУШНАПУРЗӮР** گشنه‌پرزور *таҳқ.*, *киноя аз* бенавои исёнкор.

**ГУШНАЧАШМ** گشنه‌چشم *ниг.* **гурусначашм**.

**ГУШНАЧАШМӢ** گشنه‌چشمی *ниг.* **гурусначашмӣ**.

**ГУШНГИРӢ** گشن‌گيری ҷуфтгирӣ, интихоб ва гирифтани ҷуфти муносиб.

**ГУШНИДАН** گشنيدن бо ҳам ҷуфт шудани ҳайвони нару мода.

**ГУШНӢ** گشنی ҷуфтшавии ҳайвони нар бо мода: **гушнӣ шудан**.

**ГУШОСБ** گشاسب 1. *кит.* хоб. 2. *шакли дигари* **Гуштосп** (*падари Исфандиёри Рӯинтан*).

**ГУШТО(Й)** گشتا(ی) биҳишт, ҷаннат.

**ГӮ** گو *ниг.* **гӯй**.

**ГӮГИРД** گوگرد 1. моддаи сӯзандаи маъдании зардранг, олтингӯгирд, кибрит. 2. чӯбчаҳои ба сарашон гӯгирдандуда, ки дар қуттичаҳо ҷо дода, барои оташ даргирондан ба кор бурда мешаванд: **қуттии гӯгирд; гӯгирд задан** гӯгирд даргирондан.

**ГӮГИРДДОР** گوگرددار он чи дар таркибаш гӯгирд дорад, дорои моддаи гӯгирд.

**ГӮГИРДЗАНӢ** گوگردزنی *исми амал аз* **гӯгирд задан**; даргирондани гӯгирд.

**ГӮГИРДӢ** گوگردی 1. *мансуб ба* **гӯгирд**. 2. гӯгирддор, дорои моддаи гӯгирд.

**ГӮГИРДҚУТТӢ** گوگرد قطی қуттии гӯгирд.

**ГӮГИРДЧӮБ** گوگردچوب гӯгирд, чӯбчаи гӯгирд.

**ГӮЁ I** گويا 1. дорои қобилияти нутқ, гӯянда, сухангӯ: **тутии гӯё**; **забони гӯё** забони суханвар; нутқи равшан; **гӯё шудан** суханвар гаштан, сухангӯ шудан; доно шудан. 2. *маҷ.* равшан, возеҳ: **нақши гӯё, хати гӯё**.

**ГӮЁ II** گويا мисли ин ки…, монанди ин ки…. чунин тасаввур мешавад, ки…, гӯиё; зоҳиран; **гӯё ки**… мисли ин ки…, монанди ин ки…

**ГӮЁӢ** گويايی гӯяндагӣ, сухангӯӣ, суханварӣ; қувваи нотиқа.

**ГӮЁНДАН** گوياندن *шакли бавоситаи* **гуфтан**; ба гуфтан водор кардан.

**ГӮИЁ** گوئيا *ниг.* **гӯё** II.

**ГӮИШ** گويش *нав.* 1. (тарзи) гуфтор. 2. *ниг.* **лаҳҷа**.

**ГӮӢ** گويی *калимаи модалӣ аз* **гуфтан**; тасаввур кунӣ…, пиндорӣ…; монанди ин ки…, мисли ин ки…, гӯё; **ту гӯӣ** ту пиндорӣ, тасаввур кунӣ.

**гӯй//гӯ** گوی//گو 1. *асоси замони ҳозираи феъли фармоиш аз* **гуфтан**; **гӯ! // бигӯ**! гап зан! 2. *ҷузъи пасини калимаҳои мураккаб ба маънои*

гӯянда: **азонгӯй, бадгӯ, насиҳатгӯй, сухангӯ**.

**ГӮЙ** گوی 1. кулӯлаи аз ресмон ё чӯб сохташуда, ки бо чавгон бозӣ мекунанд, тӯби чавгон; тӯб. 2. ҳар чизи кулӯла; **гӯйи гиребон** тугмаи гиребон; ◊ **гӯй бурдан** дар мусобиқа ғолиб шудан.

**ГӮЙБОЗӢ** گوی بازی *ниг.* **чавгонбозӣ**.

**ГӮЙВОР** گویوار гӯймонанд, монанди гӯй, кулӯлашакл, кулӯламонанд.

**ГӮЙИШ** گویش *ниг.* **гӯиш**.

**ГӮЛ** گول *гуфт.* содалаҳв, нодон; **худро гӯл нишон додан** худро содалавҳ вонамуд кардан; ◊ **гӯл додан** фиреб додан; **гӯл хӯрдан** фирефта шудан, фиреб хӯрдан.

**ГӮЛА** گوله *шакли кӯтоҳшудаи* **гулӯла**.

**ГӮЛАХ** گولخ оташхонаи ҳаммом, гулхани ҳаммом: **гӯлахи ҳаммом**; ◊ **аз гӯлах баромадагӣ барин** хеле чиркин, олуда ба гарду дуд; **ба сад гӯлах оташ задагӣ** хеле фиребгар, ниҳоят қаллоб.

**ГӮЛАХӢ** گولخی 1. *мансуб ба* **гӯлах**. 2. аловмони гӯлахи ҳаммом.

**ГӮЛГАРД** گولگرد он ки беҳудаву бефоида ҳар сӯ мегардад, беҳудагард.

**ГӮЛГИР** گولگیر он ки аблаҳу аҳмақро ба иштибоҳ меандозад.

**ГӮЛГИРӢ** گولگیری амали гӯлгир, гӯлгир будан.

**ГӮЛЗАН** گولزن *ниг.* **фиребгар**.

**ГӮЛӢ** گولی нодонӣ, аҳмақӣ, содалавҳӣ; **худро ба гӯлӣ задан** худро содалавҳ нишон додан, муғамбирӣ кардан.

**ГӮЛНАМО** گولنما ба гӯл монанд.

**ГӮЛХӮР** گولخور *ниг.* **фиребхӯранда**.

**ГӮЛХӮРДА** گولخورده *ниг.* **фиребхӯрда**.

**ГӮПОЛ** گوپال *ниг.* **кӯпол**.

**ГӮПОН//ГӮППОН** گوپان 1. говбон, чӯпон. 2. *мач.* одами тануманди пурзӯр.

**ГӮР** I گور ҷое, ки мурдаи одамро дафн мекунанд, дахма, сағона, қабр, марқад, мадфан, турбат; **гӯру кафан** воситаҳои зарурии маросими дафн; **гӯру чӯб** *ниг.* **гӯру кафан**; **гӯру чӯб кардан** *ниг.* **гӯр кардан**; **гӯру қиёмат** *д.* тарси азоби гӯр ва ҷазои рӯзи қиёмат; **гӯр кардан** а) дафн намудан, ба хок супурдан, гӯронидан (*мурдаро*); б) зери хок (ё *зери чизи хокае*) пинҳон кардан, рӯи чизеро пӯшондан; ◊ **гӯр ба сари**… *ниг.* **гӯр ба** *чизе*; бало ба паси… **гӯр ба** *чизе* лаънат ба чизе, марг ба чизе *(таъбири дашном, изҳори норозигӣ ва нафрат аз чизе*); **гӯр кандан** *ба касе* // **гӯр кофтан** *барои касе* васоили ҳалокати касеро омода сохтан, барои марги касе кӯшидан; **гӯр шудан** а) дар зери чизе нопадид шудан, худро дар таги чизе пинҳон кардан: **дар қум гӯр шудан**; б) пур шудани ҷӯй, ҳавз *ва м. инҳо* бо гилу хок *ва г.*; **гӯру кафан наёбад**! хору зор бимирад!, кафангадо шавад! (*таъбири дашном*); **гӯри кӯҳнаро кофтан** воқеаи гузаштаро ба ёд овардан (*хусуматҷӯёна ё даъвоталабона*); *назири* **коҳи кӯҳнаро бод додан; аз кадом гӯр пайдо шуд**? аз куҷо омад?, чӣ тавр пайдо шуд?; **ба гӯри худ гирифта намебарам** ҳеҷ ҷо бурданӣ нестам, ҳеҷ ҷо бурда наметавонам; **(ба) ҳеҷ гӯр намеравад** ҷои рафтан надорад, ба ҳеҷ куҷо намеравад; **дар гӯраш осуда бихобад** ба поси хотираш зараре нарасад, кас ӯро (*пас аз марг*) ба бадӣ ёд накунад.

**ГӮР** II گور *ниг.* **гӯрхар**.

**ГӮРАСП** گورسپ ҳайвоне, ки ба монанди гӯр аст, зебр.

**ГӮРАФГАНӢ** گورافگنی *ниг.* **гӯрафканӣ**.

**ГӮРАФКАН** گورافکن 1. афканандаи гӯр, аз по ғалтонанадаи **гӯр** II. 2. *мач.* зӯр, қавӣ.

**ГӮРАФКАНӢ** گورافکنی афкандани гӯр, аз по ғалтондани **гӯр** II.

**ГӮРБОН** گوربان посбони гӯр; нигоҳубинкунандаи қабристон.

**ГӮРГАҲ** I گورگه 1. ҷое, ки гӯр бисёр аст. 2. гӯристон, қабристон.

**ГӮРГАҲ** II گورگه *кит.* макони гӯрхарҳо.

**ГӮРГИЁҲ** گورگیاه *бот.* гиёҳи алафӣ ва поё, ки дар ботлоқзорҳо рӯида, барои чорво хӯроки хуб аст.

**ГӮРГИР** گورگیر сайёди гӯрхар, шикор-

кунандаи гӯр.

**ГӮРГИРӢ** گورگیری шикори гӯр, сайди гӯрхар.

**ГӮРГОҲ** گورگاه *ниг.* **гӯргаҳ**.

**ГӮРҒУЛӢ** گورغلی *ниг.* **гӯрӯғлӣ**.

**ГӮРЗО** گورزا кӯдаке, ки баъд аз марги модар ба дунё меояд.

**ГӮРЗОД** گورزاد *ниг.* **гӯрзо**.

**ГӮРИДА** گوریده ошуфтаву парешон, дарҳам рафта, дарҳам гиреҳхӯрда.

**ГӮРИДАН** گوریدن дарҳам рафтан, гиреҳ хӯрдан, тобида шудан.

**ГӮРИСТОН** گورستان ҷои қабрҳо, қабристон; **гӯристон кардан** *киноя аз* хароб гардонидан, харобазор кардан ҷоеро.

**ГӮРӢ** گوری *мансуб ба* **гӯр** I.

**ГӮРКАН** گورکن*ниг.* **гӯрков**.

**ГӮРКАНӢ** گرکنی *ниг.* **гӯрковӣ**.

**ГӮРКОВ** گورکاو он ки барои дафн кардани мурдаҳо гӯр мековад, гӯркан.

**ГӮРКОВАК** گورکاوک *зоол.* лошахӯр, ҳайвони мурдахӯр, ки қабри навро мекобад.

**ГӮРКОВӢ** گورکاوی амали гӯрков, гӯр кофтан, гӯрканӣ.

**ГӮРМОНАНД** گورمانند монанди гӯр; мисли гӯр тангу торик.

**ГӮРОБ** گوراب 1. *ниг.* **гӯроба**. 2. сароб.

**ГӮРОБА** گورابه *кит.* 1. гунбазе, ки дар сари қабрҳо месозанд. 2. номи дахмаи падару бобоҳои Рустам.

**ГӮРОГӮР** گوراگور босуръат, тунд, тез.

**ГӮРОН(И)ДАН** گوراندن//گورانیدن 1. дафн кардан, ба хок супурдан, гӯр кардан (*мурдаро*). 2. бо чизе пӯшондан, зери хок кардан; бо чизе пур кардан (*чуқуриеро, гореро, шикоферо*).

**ГӮРПУШТА** گورپشته пуштае, ки дар болои гӯр мекунанд.

**ГӮРСУМ** گورسم 1. ҳайвоне, ки сумаш монанди суми гӯрхар аст. 2. *маҷ.* тездав, даванд.

**ГӮРСӮХТА** گورسخته *таҳқ.* нобакор, лаънатӣ *(дар мавриди изҳори норозигӣ аз касе дар ҳаққи ӯ чун дашном гуфта мешавад)*.

**ГӮРХАР** گورخر *зоол.* ҳайвони тоқасум аз хонаводаи аспзотҳо, ки дар қадим шикор карда, гӯшташро мехӯрдаанд, хари ёбоӣ, қулон.

**ГӮРХОНА** گورخانه қабр, мақбара, сағона; дахма.

**ГӮРӮҒЛИСАРО** گوروغلی‌سرا *ниг.* **гурӯғлихон**.

**ГӮРӮҒЛИХОН** گوروغلی‌خوان сарояндаи суруду достонҳои ҳамосии халқии «Гӯрӯғлӣ».

**ГӮРӮҒЛӢ** گوروغلی достони ҳамосии халқӣ.

**ГӮРЧАШМ** گورچشم дорои чашмҳои калони монанди чашмҳои гӯр.

**ГӮРШИКАН** گورشکن он ки гӯр мекушояд ва дуздӣ мекунад, гӯрков.

**ГӮСОЛА** گوساله 1. бачаи гов, насли то шашмоҳаи гов. 2. *маҷ.* бачаи нодон, бефаросат; **каллаи гӯсола** *ниг.* **калла**; **гӯсолаи шуданӣ аз пояш маълум** (*зарб.*) ояндаи одами ҷавон аз рафтор ва саъю кӯшишаш зоҳир мегардад; **гӯсолаи мо пир шуду гов нашуд** (*мақ.*) дар ҳаққи шахси ба синну сол калон, вале ноӯҳдаборову ношуд гуфта мешавад; **гӯсолаҳо гов шаванд, ҷигарҳо хун шаванд** (*зарб.*) тарбияи бача кори осон нест (*дар мавриди таъкид кардани душвории тарбияи ҷавонон мегӯянд*); **гов ки омад, гӯсола аз ҷояш мехезад** (*мақ.*) калонсолонро ҳурмат кардан лозим аст.

**ГӮСОЛАБОН** گوساله‌بان он ки гӯсола мепояд, гӯсолапой.

**ГӮСОЛАБОНӢ** گوساله‌بانی нигоҳубини гӯсолаҳо, гӯсолапойӣ.

**ГӮСОЛАМИЗОҶ** گوساله‌مزاج *маҷ.* камфаҳм, бефаросат.

**ГӮСОЛАПАРАСТ** گوساله‌پرست говпараст, касе, ки оини гӯсолапарастист.

**ГӮСОЛАПАРАСТӢ** گوسالهپرستی говпарастӣ, амали гӯсолапарастӣ.

**ГӮСОЛАЧАШМ** گوساله‌چشمон ки чашмаш

мисли чашми гӯсола барҷаста ва калон аст.

**ГӮСПАНД** **گوسپند** *ниг.* **гӯсфанд**.

**ГӮСПАНДКУШОН** **گوسپندکشان** *кит.* иди қурбон, иди азҳо.

**ГӮСФАНД** **گوسفند** ҳайвони алафхӯри хонагии мансуби ҷуфтсумҳо, ки барои гӯшт, равған, пӯст, пашм ва шир парвариш мекунанд; **гӯсфанди бӯрдоқӣ** гӯсфанди фарбеҳ, гӯсфанди парворӣ; **гӯсфанди қарокӯлӣ** гӯсфанди зоти дуруштпашм, ки пӯсти барраи он арзиши зиёд дорад; **гӯсфанди ҳисорӣ** зоти маҳаллии гӯсфанди калони думбадор; **гӯсфанди чорӣ** гӯсфанди чорсола; ◊ **соли гӯсфанд** номи соли ҳаштуми силсилаи солгардонии мӯлчар; **гӯсфанди ба пои худ омада** чизи муфт ва бемеҳнат ба даст даромада.

**ГӮСФАНДБОН** **گوسفندبان** он ки гӯсфанд бонӣ мекунад, гӯсфандпой, касе, ки ба бонӣ кардан ва чаронидани гӯсфандон машғул аст, рамабон.

**ГӮСФАНДБОНӢ** **گوسفندبانی** амали гӯсфандбон, рамабонӣ.

**ГӮСФАНДВОР** **گوسفندوار** 1. мисли гӯсфанд, монанди гӯсфанд. 2. *маҷ.* ҳалиму гапдаро.

**ГӮСФАНДДОР** **گوسفنددار** *ниг.* **гӯсфандпарвар**.

**ГӮСФАНДДОРӢ** **گوسفندداری** *ниг.* **гӯсфандпарварӣ**.

**ГӮСФАНДӢ** **گوسفندی** *мансуб ба* **гӯсфанд**; **пӯстини гӯсфандӣ** пӯстини аз пӯсти гӯсфанд дӯхташуда.

**ГӮСФАНДПАРВАР** **گوسفندپرور** парва–ришкунандаи гӯсфанд, коргар ва мутахас–сиси гӯсфандпарварӣ.

**ГӮСФАНДПАРВАРӢ** **گوسفندپروری** соҳаи чорводорӣ, ки бо парвариши гӯсфандон машғул аст.

**ГӮСФАНДТАРОШ** **گوسفندتراش** он ки пашми гӯсфандро метарошад.

**ГӮСФАНДТАРОШӢ** **گوسفندتراشی** тарошидани пашми гӯсфанд, кори тарошидани пашми гӯсфанд: **қайчии гӯсфандтарошӣ**.

**ГӮСФАНДХОНА** **گوسفندخانه** ҷои нигоҳ доштани гӯсфанд, оғили гӯсфанд.

**ГӮСФАНДЧАРОНӢ** **گوسفندچرانی** чаронидани гӯсфанд, ба чаро бурдани гӯсфанд, чӯпонӣ.

**ГӮСФАНДҶАЛЛОБ** **گوسفندجلاب** касе, ки ба нархи арзон гӯсфанд харида, қимат мефурӯшад.

**ГӮСФАНДҶАЛЛОБӢ** **گوسفندجلابی** амал ва шуғли гӯсфандҷаллоб.

**ГӮШ** I **گوش** узви шунавоии инсон ва ҳайвон, узви ҳисси сомеа, ки дар сар воқеъ аст; **гӯш кар шудан** кор накардани узви шунавоӣ, шунида натавонистан; **гӯш андохтан** а) сухан шунидан; ба гапи касе диққат додан; б) *ниг.* **гӯш додан**; **гӯш вазнин шудан** суст шудани қувваи шунавоӣ, андак кар шудан; **гӯш додан // гӯш кардан** а) шунидан, истимоъ намудан, гӯш андохтан ба гапи касе; б) гуфта ва фармудаи касеро қабул кардан, ба гапи касе даромадан, аз рӯи гуфтаи касе амал кардан; **гӯш доштан** гапи касеро шунидан, ба сухани касе таваҷҷӯҳ намудан; **гӯш сих кардан** вақти пай бурдани хавфе гӯшҳои худро чун сих рост кардани ҳайвонот (*мас.*, *хар*); бимеро ҳис карда ҳушёр истодан; **гӯш сих шудан** *тарзи мафъулии* **гӯш сих кардан**; **гӯш тасфидан** сурх ва гарм шудани гӯшҳои касе, ки гӯё аз ғайбат кардани ӯ ё зикри номи ӯ рӯй медодааст; **гӯш ба даҳони** *касе* **дӯхтан** сухани касеро бодиққат шунидан; **гӯш ба тарафе рост кардан** омодаи шунидани сухане шудан; **гӯш ба фармони** *касе* **будан** ба шунидани ҳарфи касе тайёр будан; ба иҷрои фармони касе омода будан, мутеъ будан; **гӯш ба қимор будан** бесаброна мунтазири шунидани хабаре будан; **гӯши** *касеро* **тофтан** а) танбеҳ додан, гӯшмол додан; б) касеро барои фош кардани сирре ё нагуфтани сухане таъкид кардан; **гӯши** *касе* **чеғ задан** дар гӯши касе худ аз худ шунида шудани садое; **гӯшу майнаи** *касеро* **осуда мондан** касеро бо гапи бисёр гаранг накардан; **гӯшу чашми** *касе* **шудан** ба ҷои касе коре ё чизеро назорат карда истодан; **гӯшу ҳуш** *ба касе* **будан** ниҳоят бо диққат шунидани ҳарфи касе; **аз гӯш набаровардан** аз ёд набаровадан, фаромӯш накардан; **аз ин гӯш даромада аз он гӯш баромада рафтан** сухани шунидаро дар ёд нигоҳ надоштан, зуд фаромӯш кардан (*хусусан панду насиҳатро*); **ба гӯш гирифтан** дар хотир нигоҳ доштан, фаромӯш накардан; **ба гӯш расидан** шунида шудани хабаре, овозае; **ба гӯши** *касе* **расондан** *тарзи бавоситаи* **ба гӯш расидан**; шунавондан,

чизеро хабар додан ба касе; **ба гӯши** *касе* **гуфтан** гӯшакӣ гап задан бо касе; **ба гӯши** *касе* **хондан** а) ба касе хабар додан, касеро огоҳонидан аз чизе; б) ба касе чизеро талқин кардан; **ба гӯши худ бовар накардан** ба шунидани худ эътимод накардан; аз сухани касе ҳайрон шудан; **гап ба гӯш надаромадан** ба гапи касе гӯш наандохтан; ба панду насиҳати касе эътино накардан; **дар гӯш доштан** фаромӯш накардан, аз ёд набаровардан (*сухане ё пандеро*); **саропо (сар то по) гӯш шудан // ҳама тан гӯш гардидан** бо диққати тамом шунидан (*сухани касеро*); **девор муш дорад, муш-гӯш** (*зарб.*) эҳтиёт шуда гап задан лозим аст, ки касе нашунавад.

**ГӮШ** II گوش номи рӯзи чордаҳуми ҳар моҳи шамсӣ, ки эрониёни қадим онро ҷашн мегирифтанд.

**ГӮША** گوشه 1. кунҷ, зовия; канор, канора, нӯги ҷое ё чизе: **гӯшаи биёбон, гӯшаи хона, гӯшаи холӣ; гӯшаи чашм** а) кунҷ ё қирраи чашм; б) *киноя аз* нигоҳи номаълумона; **гӯшаву канор** ҳама тараф, ҳама ҷо; ҷоҳои дуру наздик. 2. ҷои хилват, ҷои аз назари мардум дур; **гӯша гирифтан** гӯшанишин шудан, хилват гузидан, худро ба канор гирифтан 3. гӯшпӯшонаки телпак, гӯшак; ◊ **гӯшаи саломат** ҷои аз бало дури осуда, ҷои амн; **ба гӯшаи нокомӣ афтодан** бекасу танҳо дар яъсу навмедӣ ва маҳрумият зиндагӣ кардан.

**ГӮШАГИР** گوشه‌گیر *ниг.* **гӯшанишин**.

**ГӮШАГИРӢ** گوشه‌گیری *ниг.* **гӯшанишинӣ**.

**ГӮШАГӢ** گوشگی *марбут ба* **гӯша**, канорӣ.

**ГӮШАДОР** گوشه‌دار дорои гӯша, соҳиби гӯша, богӯша.

**ГӮШАК** گوشک 1. дастаи ягон зарф ё асбоб барои дошта бардоштан ё ба ҳаракат даровардани онҳо; гӯшаки радио. 2. *мус.* ҷузъи асбоби мусиқии торист, ки дар сари дастаи он воқеъ буда, тор ба он печонида мешавад: **гӯшаки дутор, гӯшаки танбӯр**. 3. қисми олате, ки ба гӯш монда, садоро мешунаванд: **гӯшаки телефон**. 4. гӯшпӯшонаки телпак.

**ГӮШАКАШ** گوشه‌کش 1. кашандаи зеҳ, зеҳкаш, камонкаш. 2. *маҷ.* нишонгир, тирандоз.

**ГӮШАКАШӢ** گوشه‌کشی 1. зеҳкашӣ, камонкашӣ. 2. *маҷ.* нишонгирӣ, тирандозӣ.

**ГӮШАКДОР** گوشکدار гӯшакдошта, дорои гӯшак: **зарфҳои гӯшакдор, телпаки гӯшакдор**.

**ГӮШАКӢ** گوشکی **:суханони гӯшакӣ** суханҳои оҳиста ба касе нашунавонида гуфташуда; гапҳои пинҳонӣ гуфташуда; **гӯшакӣ гап задан // гӯшакӣ кардан** оҳиста ба гӯши якдигар сухан гуфтан, ба дигарон нашунавонида гап задан, пичир-пичир кардан.

**ГӮШАНИШИН** گوشه‌نشین аз одамон дуршуда, узлатгузин, хилватнишин.

**ГӮШАНИШИНӢ** گوشه‌نشینی дур гаштан аз одамон, кунҷнишинӣ, хилватнишинӣ, канорагирӣ.

**ГӮШАПАЙМО** گوشه‌پیما *ниг.* **зовиясанҷ**.

**ГӮШБАҚИМОР** گوش‌بقمار интизори шунидани хабаре; боэҳтиёт, ҳушёр; гӯшбақимор нишастан.

**ГӮШБАНД** گوشبند 1. василае, ки ба гӯш мебананд, ё бо он гӯшро маҳкам мекунанд, то хунук нахӯрад. 2. он чи ба гӯш меовезанд.

**ГӮШБИСТАР** گوش‌بستر 1. *кит.* гӯшкалон. 2. номи шахси афсонавие аз Бобул, ки гӯшҳои калон дошта, як гӯшашро бистар, дигареро кӯрпа карда мехобидааст ва гӯё дар вақти гирифтани Бобул Искандар бо ӯ вохӯрдааст.

**ГӮШБУР** گوش‌بر *маҷ.* фиребгар, қаллоб.

**ГӮШБУРИДА** گوش‌بریده (ҳайвони) гӯшаш буридашуда: **саги гӯшбурида**.

**ГӮШБУРӢ** گوش‌بری *маҷ.* амали гӯшбур, фиребгарӣ, қаллобӣ.

**ГӮШВАЗНИН** گوش‌وزنین он ки гӯшаш хуб намешунавад, дорои заъфи шунавоӣ; кар.

**ГӮШВАЗНИНӢ** گوش‌وزنینی кам шудани ҳисси шунавоӣ, ки дар натиҷаи он дарки нутқ душвор мегардад, карӣ.

**ГӮШВОН** گوش‌وان *маҷ.* нигаҳдоранда, муҳофиз, посдор, нигаҳбон.

**ГӮШВОНӢ** گوش‌وانی *маҷ.* нигаҳбонӣ, посдорӣ.

**ГӮШВОР** گوشوار *ниг.* **гӯшвора**.

**ГӮШВОРА** گوشواره асбоби зинат, ки ба гӯш меовезанд, ҳалқа, овеза.

**ГӮШВОРАК** گوشوارک *ниг.* **гӯшвора**.

**ГӮШГАРОН** گوش‌گران *ниг.* **гӯшвазнин**.

**ГӮШГАРОНӢ** گوش‌گرانی *ниг.* **гӯзвазнинӣ**.

**ГӮШГИР** گوش‌گیر *маҷ.* озордиҳанда ва азияткунанда.

**ГӮШГУЗОР** گوش‌گذار ба гӯш расонанда; гӯшрас; **гӯшгузор овардан** гӯшрас овардан, гӯшрас кардан.

**ГӮШДАРД** گوش‌درد дарди гӯш; бемории гӯш.

**ГӮШДАРОЗ** گوش‌دراز 1. дорои гӯши дароз. 2. *маҷ.* хар, дарозгӯш.

**ГӮШДАРОЯК** گوش‌درایک кирми ҳазорпо, гӯшхазак.

**ГӮШДИҲАНДА** گوش‌دهنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **гӯш додан**; он ки мешунавад, шунаванда.

**ГӮШДОР** گوش‌دار 1. он ки гӯш дорад, дорои гӯш. 2. гӯшдиҳанда, шунаванда, мустамеъ. 3. муҳофиз, посбон.

**ГӮШЗАД** گوش‌زد ёдоварӣ, гӯшрас, хотирнишон, хотиррасон; тазаккур; **гӯшзад кардан** гӯшрас кардан, хотиррасон намудан, тазаккур додан; огоҳ кардан бо сухан.

**ГӮШИДА** گوشیده *сифати феълии замони гузашта аз* **гӯшидан**; маҳфуз, ҳифзшуда.

**ГӮШИДАН** گوشیدن 1. *кит.* шунидан, гӯш кардан. 2. ҳифз кардан, нигоҳ доштан.

**ГӮШӢ** گوشی *ниг.* **гӯшак**.

**ГӮШКАЛОН** گوش‌کلان он ки гӯшаш калон аст; *ниг.* **гӯшбистар**.

**ГӮШКАР** گوش‌کر кар, ношунаво, гӯшвазнин.

**ГӮШКАРКУНАНДА** گوش‌کرکننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **гӯш кардан**; садои бисёр баланди ба гӯш нофорам.

**ГӮШКАШАК** گوش‌کشک гӯшро кашида азият додан, гӯшкашӣ.

**ГӮШКАШӢ** گوش‌کشی гӯш кашидан, гӯшкашак кардан.

**ГӮШКАШОН** گوش‌کشان *феъли ҳол аз* **гӯш кашидан** дар ҳоли кашида шудани гӯш.

**ГӮШКОВАК** گوش‌کاوک 1. чӯбчаи махсуси ба нӯгаш пахтапечонида барои тоза кардани гӯш, гӯштозакунак. 2. *тиб.* милачаи филизӣ барои тоза кардани гӯш аз чирк.

**ГӮШМОЛ** گوش‌مال 1. гӯшро печутоб додан, гӯш молидан. 2. танбеҳ, ҷазо, таъдиб; **гӯшмол додан** танбеҳ кардан, ҷазо додан.

**ГӮШМОЛАК** گوش‌مالک *ниг.* **гӯштобак**.

**ГӮШМОЛӢ** گوش‌مالی 1. молиш додани гӯш. 2. *маҷ.* ҷазо, танбеҳ.

**ГӮШМОНАК** گوش‌مانک ба гӯш дошта мешудагӣ, ба гӯш гузошташаванда (*барои шунидан*): **гӯшмонаки радио**.

**ГӮШМОҲӢ** گوش‌ماهی 1. пӯшиши сипармонанди як навъ ҷонвари бесутунмӯҳраи обӣ, ғилофи садаф. 2. садаф. 3. *кҳн.* пиёлаи майкашӣ.

**ГӮШНАВОЗ** گوش‌نواز форам ва дилнишин, хушоҳанг: **овози гӯшнавоз, садои гӯшнавоз**.

**ГӮШНОШУНИД** گوش‌ناشنید *ниг.* **гӯшношунида**.

**ГӮШНОШУНИДА** گوش‌ناشنیده ба гӯш нарасида, шуниданашуда; ғайриодӣ, ғайри–муқаррарӣ: **кори гӯшношунида**.

**ГӮШОВЕЗ** گوش‌آویز *ниг.* **гӯшвора**.

**ГӮШОГӮШ** گوشاگوش гӯш ба даҳон, гӯшакӣ кардан.

**ГӮШОНА** گوشانه 1. *кит.* гӯша, канор. 2. *гуфт.*, *маҷ.* таъна, маломат; **гӯшона задан** таъна кардан касеро барои коре.

**ГӮШОҲАНГ** گوش‌آهنگ *ниг.* **ҳазорпо**.

**ГӮШПАЙВАНД** گوش‌پیوند форам, хушоҳанг, дилнишин.

**ГӮШПАҲН** گوش‌پهن дорои гӯшҳои паҳн.

**ГӮШПЕЧ** I گوش‌پیچ рӯймоле, ки барои муҳофизати гӯш аз сармо ба сар мепечонанд.

**ГӮШПЕЧ** II گوش‌پیچ *кит.*, *ниг.* **гӯшмол**.

**ГӮШРАС** گوش‌رس *ниг.* **гӯшзад**; **гӯшрас кардан** ба ёди касе овардан; огоҳонидан.

**ГӮШРӮЗ** گوش‌روز *ниг.* **гӯш** II.

**ГӮШСИХ** گوش‌سیخ гӯшбақимор, омода, омодаи шикор.

**ГӮШТ** گوشت 1. ҷисми мулоими сурхранги рӯи устухонҳо ва зери пӯсти инсон, ҳайвонот ва парандагон: **гӯшти гов, гӯшти гӯсфанд, гӯшти гӯсола, гӯшт гирифтан, гӯшт фурӯхтан, гӯшт хӯрдан; гӯшти бирён** гӯшти дар равған бирёншуда; **гӯшти лаҳм** гӯшти беустухони мулоим; **гӯшти сахт** гӯшти пайдори сахт; **гӯшти яхнӣ** гӯшти пухтаи сардшуда. 2. ҷои мулоими мева ва растаниҳои полизӣ мисли харбуза ва тарбуз; ◊ **гӯшт пайдо кардан** тани касе гӯшт гирифтан, андаке фарбеҳ шудан; **аз гӯшт фуромадан, гӯшти бадани худро бой додан** лоғар шудан; **курта-курта гӯшт гирифтан** ниҳоят хурсанд шудан, ба худ болидан; **гӯшти хару дандони саг** дар мавриди ба ҳам дарафтодани ду одами бад мегӯянд; **монанди гӯшту устухон (нохун)** ба ҳам хеле наздик ва қарин.

**ГӮШТБИРЁН** گوشت‌بریان гӯшти дар равған бирёнкарда, кабоб.

**ГӮШТБУРДА** گوشت‌برده *ниг.* **гӯштпора**.

**ГӮШТДОР** گوشت‌دار гӯштдошта, гӯштнок, *ниг.* **гӯштин II**.

**ГӮШТДОРӢ** گوشت‌داری гӯштнокӣ, фарбеҳӣ: **гӯштдории бадан**.

**ГӮШТЕЗ** گوش‌تیز дорои шунавоии қавӣ, гӯшсих.

**ГӮШТЕЗӢ** گوش‌تیزی гӯштез будан, қудрати шунавоии хуб доштан.

**ГӮШТИГИР** گوشتی‌گیر *ниг.* **гӯштингир**.

**ГӮШТИГИРӢ** گوشتی‌گیری *ниг.* **гӯштингирӣ**.

**ГӮШТИН** I گوشتین *ниг.* **гӯштингирӣ**: **гӯштин гирифтан**.

**ГӮШТИН** II گوشتین 1. гӯштнок, гӯштдор, аз гӯшт пухташуда: **хӯроки гӯштин**. 2. сергӯшт, фарбеҳ: **бадани гӯштин**.

**ГӮШТИНГИР** گوشتین‌گیر он ки гӯштин мегирад; варзишгар дар бозии гӯштингирӣ, паҳлавон.

**ГӮШТИНГИРӢ** گوشتین‌گیری *варз.* навъи варзиш, ки иборат аз зӯрозмоии ду ҳариф барои ғалтонидани якдигар аст, гӯштӣ: **гӯштингирии тарзи миллӣ, гӯштингирии тарзи озод, мусобиқаи гӯштингирӣ**.

**ГӮШТИОДАМХӮР** گوشت‌آدم‌خور 1. хунхӯр, ваҳшӣ. 2. *маҷ.* одамхӯр.

**ГӮШТӢ** I گوشتی *ниг.* **гӯштин** I *ва* **гӯштингирӣ**.

**ГӮШТӢ** II گوشتی *ниг.* **гӯштин** II.

**ГӮШТКӮБ** I گوشت‌کوب *ниг.* **гӯштк‌ӯбак**.

**ГӮШТКӮБӢ** II گوشت‌کوبی кӯфтани гӯшт; майда кардани гӯшт.

**ГӮШТКӮБАК** گوشت‌کوبک кӯбаи чӯбин барои кӯфта мулоим кардани гӯшт пеш аз пухтан.

**ГӮШТҚИМА** گوشت‌قیمه гӯшти қима, гӯшти кӯфта, қима, ғелак.

**ГӮШТҚИМАКУНАК** گوشت‌قیمه‌کنک асбоби махсус барои қима кардани гӯшт: **гӯштқимакунаки барқӣ, гӯштқимакунаки дастӣ**.

**ГӮШТНОК** گوشتناک *ниг.* **гӯштин II**.

**ГӮШТОБ** گوشتاب оби гӯшти ҷӯшонидашуда, обгӯшт; оби шӯрбо.

**ГӮШТОБА** گوشتابه *ниг.* **гӯштоб**.

**ГӮШТОБАК** گوش‌تابک бозии бачаҳо, ки дар он гӯши бачаи бозибохтаро гирифта мекашанд.

**ГӮШТОВАР** گوشت‌آور *маҷ.* фарбеҳ, гӯштдор.

**ГӮШТОЛУД** گوشت‌آلود гӯштӣ: **лабҳои гӯштолуд**.

**ГӮШТПОРА** گوشت‌پاره пораи гӯшт, бурдаи гӯшт.

**ГӮШТФУРӮШ** گوشت‌فروش он ки гӯшт мефурӯшад, қассоб.

**ГӮШТФУРӮШӢ** گوشت‌فروشی 1. касбу кори гӯштфурӯш, қассобӣ. 2. ҷои фурӯши гӯшт, дӯкони қассобӣ.

**ГӮШТХОР** گوشتخوار 1. *ниг.* **гӯштхӯр**. 2.

ҳайвонҳои дарандае, ки барои бақои насли худ ҷонварони дигарро шикор карда мехӯранд.

**ГӮШТХОРӢ** گوشتخواری *ниг.* **гӯштхӯр**.

**ГӮШТХӮР** گوشتخور гӯштхӯранда, бисёр истеъмолкунандаи гӯшт; он ки гӯшт хӯрданро дӯст медорад.

**ГӮШТХӮРӢ** گوشت‌خوری *исми амал аз* **гӯшт хӯрдан**; бо иштиёқ истеъмол кардани гӯшт.

**ГӮШФИЛ** گوشفیل *бот.* гиёҳи алафӣ, поё ва ороишиву зинатӣ аз хонаводаи шайпурӣ, ки гули қаҳва ё бунафшранг дорад.

**ГӮШХАЗАК** گوش‌خزک *ниг.* **гӯшдарояк**.

**ГӮШХАРОШ** گوش‌خراش овозе, ки боиси озори гӯш мешавад, садои нофорам.

**ГӮШХЕЗ** گوش‌خیز *ниг.* **гӯшхезак**.

**ГӮШХЕЗАК** گوش‌خیزک *зоол.* ҳашароти хурде бо танаи ғафсу нарм ва пӯсти сахт, ки дар обу ҳавои намноку гарм зиндагӣ мекунад.

**ГӮШХОНА** گوشخانه *биол.* мавзеи ҷойгир шудани гӯш, суфраи гӯш.

**ГӮШХОР** گوشخار абзоре, ки ба василаи он гӯшро мехоранд.

**ГӮШШӮӢ** گوش‌شویی *тиб.* шуста тоза кардани гӯш.

**ГӮШШӮЙ** گوش‌شوی *тиб.* василае дар тиб, ки ба воситаи он пизишкон даруни гӯшро шустушӯ ва тоза мекунанд.

**ГӮЯНДА** گوینده *сифати феълии замони ҳозира аз* **гуфтан**. 1. суханкунанда, сухангӯй, гапзананда; натточ. 2. қиссагӯй, афсонагӯй, нақлкунанда, ривояткунанда, ровӣ. 3. сароянда, ҳофиз. 4. *маҷ.* зане, ки дар азоҳо овоз меандозад, навҳагар.

# Ғ

**Ғ** *ҳарфи панҷуми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар алифбои арабиасоси тоҷикӣ ҳарфи* ғайн (غ); *дар ҳисоби абҷад ба адади 1000 баробар аст.*

**ҒАБҒАБ** *а.* غبغب гӯшти барҷастаи зери манаҳ, бағбаға.

**ҒАБҒАБА** *а.* غبغبه *ниг.* **ғабғаб**.

**ҒАБҒАБДОР** غبغبدار 1. дорои ғабғаб. 2. *маҷ.* худписанд, мутаккабир.

**ҒАБИН** *а.* غبين *кит.* фиребхӯрда дар харидуфурӯш, мағбун.

**ҒАБӢ** *а.* غبی *кит.* кундзеҳн, бефаҳм, аҳмақ, нодон.

**ҒАБН** *а.* غبن *кит.* 1. зарару зиён (*дар харидуфурӯш*). 2. афсӯс, дареғ.

**ҒАБОВАТ** *а.* غباوت *кит.* кундзеҳнӣ; гӯлӣ, нодонӣ, сафоҳат.

**ҒАБОЗА** غبازه 1. *ниг.* **говрона**. 2. навда ё химчаи дароз.

**ҒАБРО(Ъ)** *а.* غبرا(ء) 1. замин. 2. *кит.* *муаннаси* **ағбар** (ғуборолуд, гардолуд).

**ҒАБРОӢ** غبرائی хокӣ, хокранг, хоколуд.

**ҒАБУҚ** *а.* غبوق шароби шомгоҳӣ; *муқоб.* **сабӯҳ**.

**ҒАВ//ҒОВ** I غو//غاو чӯб ё оҳани дароз, ки барои бастани сари роҳи рафтуомад ё даромадгоҳи ҷое насб карда шудааст, шлагбаум; **ғави симхорӣ** ғаве, ки аз симхор сохта шудааст; **ғав партофтан** ғав сохтан.

**ҒАВ** II غو *кит.* овози бисёр баланд, наъра, бонги сахт.

**ҒАВБАНДӢ** غوبندی 1. ғав бастан, ғав партофтан. 2. *маҷ.* монеъ шудан, роҳи чизеро бастан; **ғавбандӣ кардан** сари роҳи чизеро гирифтан.

**ҒАВВОС** *а.* غواص 1. ғӯтазананда ба зери об (*барои баровардани садаф, марворид ва г.*); оббозе, ки дар зери об кореро иҷро мекунад; **ғаввос фуровардан** ба об даровардани ғаввос барои кофтукови чизе. 2. парандае шабеҳи мурғобӣ бо болҳои кӯтоҳ, пари нарм, ангуштони дароз ва думи бисёр кӯтоҳ, ки дар об шино мекунад ва ғӯта мезанад: **мурғи ғаввос**.

**ҒАВВОСӢ** غواصی ғаввос будан; амали ғаввос; **ғаввосӣ кардан** шуғлу амали ғаввосро иҷро кардан.

**ҒАВВОСОНА** غواصانه монанди ғаввос, ғаввосвор.

**ҒАВҒО** غوغا 1. садоҳои баланди издиҳоми мардум; сару садо, ҳаёҳу, фарёду фиғон; ғалоғула, мағал. 2. фитна; моҷаро, **ғавғои дурӯғ** сару садои бардурӯғ; **шӯру ғавғо** ошӯбу ҳаяҷон; доду фарёд; **ғавғо бардоштан** а) доду фарёд кардан, ҷанҷол кардан; б) балво барпо кардан; **ғавғо кардан** доду фарёд кардан, мағал бардоштан; **шӯру ғавғо бардоштан** а) доду фарёд кардан; ҷангу ҷидол кардан; б) ошӯбу балво барпо кардан; **шӯру ғавғо кардан** *ниг.* **шӯру ғавғо бардоштан; дар шӯру ғавғо шудан** доду фарёд бардоштан; ҷангу ҷанҷол кардан; ◊ **ба сар ғавғоҳо афтодан (фитодан)** дучори моҷароҳо шудан; мусибатҳоро аз сар гузаронидан.

**ҒАВҒОГАР** غوغاگر ошӯбгар, балвогар, ғавғокунанда.

**ҒАВҒОСОЛОРӢ** غوغاسالاری вазъе, ки дар он бо сабабҳои таблиғотӣ дар бораи чизе ғавғо ва сару садои дурӯғин барпо мекунанд, то ҳақиқатро аз аҳли ҷомеа пинҳон намоянд.

**ҒАВҒОТАЛАБ** غوغاطلب ошӯбгар, балвогар, ғавғогар.

**ҒАВӢ** *а.* غوی *кит.* гумроҳ, навмед.

**ҒАВОДӢ** غوادی *кит.*, *ҷ.* **ғадият**, абрҳои бомдодӣ.

**ҒАВОМИЗ** *а.* غوامض *кит.* 1. *ҷ.* **ғомиз, ғомиза**. 2. суханҳои печида ва мушкил, нуктаҳои борики пӯшидамаъно.

**ҒАВОЯТ** *а.* غوایت *кит.* гумроҳӣ; навмедӣ.

**ҒАВР** *а.* غور 1. диққат, тааммул; мулоҳиза, андеша; баррасӣ. 2. *кит.* чуқурӣ, умқ, қаъри ҳар чиз. 3. *маҷ.* умқ ва чуқурии маънои чизе; ҳақиқат ва моҳияти чизе; **ғаври ашкол** моҳият ва чӣ будани шаклҳо, суратҳо; **ғавру ғоят** ҳақиқат ва моҳияти ҳар чиз.

**ҒАВС** I *а.* غوث *кит.* он ки дасти ёрӣ дароз мекунад, дастгир, фарёдрас.

**ҒАВС** II *а.* غوص *кит.* 1. ғӯта задан дар об, фурӯ рафтан дар об. 2. *маҷ.* амиқ андеша рондан, ба фикр фурӯ рафтан, тааммуқ кардан.

**ҒАВЧӮБ** غوچوب ғаве, ки аз чӯб сохта шудааст; *муқ.* **ғав**.

**ҒАВШОД** غوشاد *кҳн.* ҷои шабгузаронии чорпоён, ки чор тарафаш иҳота карда шудаст; қӯтан.

**ҒАД** *а.* غد *кит.* фардо, пагоҳ.

**ҒАДАНГ** غدنگ *кит.* кундзеҳн, аҳмақ, нодон.

**ҒАДВ** *а.* غدو *кит.* субҳ, бомдод.

**ҒАДДОР** *а.* غدّار 1. ниҳоят ғадркунанда, бевафо, паймоншикан, хиёнаткор. 2. маккор, ҳилагар: **дузди ғаддор, душмани ғаддор**.

**ҒАДДОРӢ** غدّاری 1. хиёнаткорӣ, аҳдшиканӣ. 2. маккорӣ, ҳилагарӣ.

**ҒАДДОРОНА** غدّارانه 1. хиёнаткорона, аҳдшиканона. 2. маккорона, ҳилагарона.

**ҒАДИР** *а.* غدیر *кит.* толоби оби борону сел; кӯл.

**ҒАДОИР** *а.* غدائر *кит., ҷ.* **ғадир**. 1. обгирҳо 2. мӯҳои бофта, гесувон.

**ҒАДР** *а.* غدر *кит.* 1. бевафоӣ, аҳдшиканӣ; хиёнат, ҷафо. 2. ҳила, макр, фиреб; **қасди ғадр кардан** нияти хиёнат кардан. 2. ҳила, тазвир, фиреб, макр.

**ҒАДУД** *а.* غدود *биол.* узвҳои ҳайвонот ва одам, ки моддаҳои махсуси ҷудокардаашон (*гармонҳо, луоб, арақ ва г.)* дар фаъолиятҳои гуногуни физиологӣ ва ҷараёнҳои биохимиявии бадан иштирок мекунанд; ғудда: **ғадуди зери меъда, ғадудҳои тарашшӯҳи дохилӣ**; **аз гов ғадуд** (*мақ.*) ҳиссаи хеле кам ва ночиз аз чизи калоне, аз бисёр андаке; *муқ.* **аз хирс мӯе**.

**ҒАДУДДОР** غدوددار ғадуддошта, дорои ғадуд; **бофтаҳои ғадуддор** бофтаҳое, ки дорои ғадуданд.

**ҒАДУДӢ** غدودی *мансуб ба* **ғадуд**.

**ҒАДУДЧА** غدودچه ғадуди хурд, ғуддача.

**ҒАЖ** غژ *кит.* гавак кашидан, хазидан бо зӯри дасту зону.

**ҒАЖГОВ** غژگاو *ниг.* **қутос**.

**ҒАЖ-ҒАЖ** غژغژ *калимаи тақлиди* овози буридан ё пайваста ба ҳам расидани чизе; садои кушода-пӯшида шудани дари кӯҳна.

**ҒАЖД** غژد *гуфт.* чирк, ифлосӣ; касиф, олуда.

**ҒАЖЖАС** غژس *ниг.* **ғаж - ғаж**.

**ҒАЖИДАН** غژیدن ғежидан, хазидан, гавак кашидан.

**ҒАЗАБ** *а.* غضب хашм, қаҳр, оташинӣ: **аз ғазаб, аз шиддати ғазаб, аз ғояти ғазаб**; **бо ғазаб** хашмгинона, ғазаболуд; **ғазаби халқ // қаҳру ғазаби халқ** хашму эътирози халқ; **ғазаби** *касеро* **овардан** *ниг.* **ба ғазаб овардан**; **ғазаби** *касе* **омадан** *ниг.* ба **ғазаб омадан**; **аз ғазаб дандон хоидан** аз шиддати хашму ғазаб дандонҳоро ба ҳам соиш дода садо баровардан, дар ниҳояти хашму ғазаб будан; **аз ғазаб фуромадан** хашмро фурӯ нишондан, ғазаби худро таскин додан; **ба ғазаб овардан** хашмгин кардан, ғазабнок кардан; **ба ғазаб**

**омадан // дар ғазаб шудан** ғазабнок шудан, хашмгин шудан, қаҳри касе омадан; оташин шудан; ◊ **оташи ғазаби** *касеро* **паст кардан (фурӯ нишондан)** касеро аз ғазаб фуровардан, хашми касеро бартараф кардан; **оташи ғазаби** *касе* **паст шудан** аз ғазаб фуромадан, бартараф шудани хашми касе; **аз ғазаби Худо тарсидан** аз бими бозхост андешидан, аз андешаи охират тарсидан; **ба ғазаби Худо гирифтор шудан** ба кайфар расидан, ба ҷазои Худо гирифтор шудан.

**ҒАЗАБАНГЕЗ** غضب‌انگیز *ниг.* **ғазабовар**.

**ҒАЗАББОР** غضب‌بار **:нигоҳи ғазаббор** нигоҳе, ки аз он асари хашму ғазаб пайдост.

**ҒАЗАБНОК** غضب‌ناک хашмгин, оташин; **нигоҳи ғазабнок** нигоҳи хашмолуд; **ғазабнок кардан** ба хашму ғазаб овардан; **ғазабнок шудан** ба хашму ғазаб омадан, хашмгин шудан.

**ҒАЗАБНОКӢ** غضب‌ناکی хашмгинӣ, қаҳролудӣ, оташинӣ.

**ҒАЗАБОВАР** غضب‌آور он чи боиси хашмгинӣ мешавад, хашмовар.

**ҒАЗАБОЛУД** غضب‌آلود 1. ғазабнок, хашмогин, қаҳролуд. 2. бо ғазаб, хашмгинона, дар ҳолати хашмгинӣ.

**ҒАЗАБОМЕЗ** غضب‌آمیز хашмгинона: **ғазабомез гап задан**.

**ҒАЗАВОТ** *а.* غزوات *ҷ.* **ғазо**.

**ҒАЗАЛ** *а.* غزل 1. *адш.* яке аз навъҳои машҳури шеърист, ки маъмулан аз 5-12 байти дар як вазну қофия омада (*аа, ба, ва, га…*) иборат буда, мавзӯи асосии онро васфи ишқу ҷавонӣ, васлу ҳиҷрон *ва г.* ташкил медиҳад. 2. таронаи ошиқона, чома; **ғазал гуфтан** ғазал навиштан; **ғазал хондан // ғазал сурудан** таронаи ошиқона хондан; ◊ **байту ғазал** *гуфт.* гап-гап; қиссаи чизе.

**ҒАЗАЛГӮӢ** غزل‌گویی *исми амал аз* **ғазал гуфтан**; ғазалнависӣ, ғазалсароӣ.

**ҒАЗАЛГӮЙ** غزل‌گوی гӯяндаи ғазал, ғазалнавис, ғазалсаро.

**ҒАЗАЛИЁТ** *а.* غزلیات 1. *ҷ.* **ғазал**. 2. маҷмӯаи ғазалҳои шоир.

**ҒАЗАЛНАВИС** غزل‌نویس *ниг.* **ғазалгӯй**.

**ҒАЗАЛНАВИСӢ** غزل‌نویسی *ниг.* **ғазалгӯӣ**.

**ҒАЗАЛСАРО** غزل‌سرا *ниг.* **ғазалгӯй**.

**ҒАЗАЛСАРОӢ** غزل‌سرایی *ниг.* **ғазалгӯӣ**.

**ҒАЗАЛХОН** غزل‌خوان 1. хонандаи ғазал; сароянда ғазал, сурудхон. 2. *ниг.* **ғазалхонон**.

**ҒАЗАЛХОНӢ** غزل‌خوانی *исми амал аз* **ғазал хондан**; сурудхонӣ, сурудгӯӣ; **ғазалхонӣ кардан** сурудхонӣ кардан, суруд хондан.

**ҒАЗАЛХОНОН** غزل‌خوانان *феъли ҳол аз* **ғазал хондан**; ғазалхонда равон; сурудгӯён.

**ҒАЗАНФАР** *а.* غضنفر *кит.* 1. шер, асад. 2. *маҷ.* ҷасур, шуҷоъ.

**ҒАЗБОН** *а.* غضبان *кит.* ғазабнок, хашмгин.

**ҒАЗВ(А)** *а.* غزو(ه) *ниг.* **ғазо**.

**ҒАЗО** *а.* غزا *д.* ҷанг дар роҳи дин, ҷиҳод.

**ҒАЗОЗАТ** *а.* غضاضت *кит.* 1. забунӣ, пастӣ, расвоӣ. 2. зарар.

**ҒАЗОЛ** *а.* غزال *кит., ниг.* **ғизол**.

**ҒАЗОЛА** *а.* غزاله *кит.* 1. оҳубараи мода. 2. *маҷ.* офтоб; ◊ **ғазолаи фалак** офтоб.

**ҒАЗОРАТ** *а.* غزارت *кит.* фаровонӣ, бисёрӣ.

**ҒАЗОТАЛАБ** غزاطلب *д.* толиби ғазо, талабгори ғазо; ғазокунанда.

**ҒАЙБ** *а.* غیب 1. нопайдо, нопадид; нопадидӣ, ғоибӣ; **дар ғайби** *касе* **// дар ғайбаш** вақти набудани касе, аз пушти касе. 2. *д.* макон ва олами барои инсон номаълум, ки аз он ҷо ба фариштаҳо ва паямбарон ваҳӣ ва пайғом мерасадааст (*ба ин маънӣ* «олами ғайб» *ҳам мегӯянд*); **аз ғайб** а) аз олами ғайб; б) *маҷ.* аз ҷои номаълум ва асрорангез; **илми ғайб** дониш оид ба ғайбдонӣ; ғайбдонӣ; **хизонаи ғайб** хазинаи ниҳонӣ; **ғайб задан** ногаҳон аз назар нопадид шудан; номаълум ғоиб шудан, нест шуда рафтан.

**ҒАЙБА** *а.* غیبه *кит., кҳн.* 1. пулакҳои оҳану пӯлод, ки бар ҷавшан устувор мекарданд. 2. тиркаш; ҷаъба.

**ҒАЙБАТ** I *а.* غیبت [*аслаш* **ғийбат**] айби касеро дар ғайби ӯ гуфтан, бадгӯӣ дар ҳаққи шахси ғоиб; *ба тариқи истиора:* **деги ғайбат дар ҷӯш буд; ғайбат кардан** дар набудани касе

дар ҳаққи ӯ бадгӯӣ кардан.

**ҒАЙБАТ** II *а.* غيبت ҳозир набудан; ҳузур надоштан, ғоиб будан; **дар ғайбати ӯ** дар вақти набудани ӯ, дар ғайби ӯ.

**ҒАЙБАТГАР** غيبت‌گر *ниг.* **ғайбаткунанда**.

**ҒАЙБАТГОҲ** غيبت‌گاه 1. макони ғайбат; ғайбатхона. 2. ҷои ғоиб шудан.

**ҒАЙБАТГӮ(Й)** غيبت‌گو(ی) *ниг.* **ғайбаткунанда**.

**ҒАЙБАТГӮӢ** غيبت‌گويی амали ғайбатгӯ; бадгӯӣ кардан дар ғайби касе.

**ҒАЙБАТДӮСТ** غيبت‌دوست он ки ғайбат карданро дӯст медорад, дӯстдори ғайбат.

**ҒАЙБАТКУНАНДА** غيبت‌کننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **ғайбат кардан**; он ки дар набудани касе дар бораи ӯ бадгӯӣ мекунад, ғайбатчӣ.

**ҒАЙБАТХОНА** غيبت‌خانه ҷое, ки мардуми ғайбатгӯй ҷамъ шуда бошанд.

**ҒАЙБАТЧӢ** غيبتچی *ниг.* **ғайбаткунанда**.

**ҒАЙББИН** غيب‌بين он ки ғайбро мебинад.

**ҒАЙБГӮ(Й)** غيب‌گو(ی) *ниг.* **ғайбдон**.

**ҒАЙБГӮӢ** غيب‌گوئی *ниг.* **ғайбдонӣ**.

**ҒАЙБДОН** غيب‌دان донандаи асрори олами ғайб; соҳибкаромат; пешгӯикунанда.

**ҒАЙБДОНӢ** غيب‌دانی донистани асрори олами ғайб; пешгӯӣ.

**ҒАЙБЗАДА** غيب‌زده *сифати феълии замони гузашта аз* **ғайб задан**; нопадидшуда, гумшуда.

**ҒАЙБӢ** غيبی 1. *мансуб ба* **ғайб; атои ғайбӣ** чизи аз ғайб – ҷои номаълум омада. 2. *гуфт.* чизи барои шахси ғоиб нигоҳ дошташуда: **як табақ оши ғайбӣ**.

**ҒАЙБНАМО(Й)** غيب‌نما(ی) *кит.* он ки асрори ғайб ба ӯ зоҳир мегардад; **оинаи ғайбнамо** оинае, ки гӯё тамоми асрори ғайбӣ дар он намоён аст; *муқ.* **оинаи ҷаҳоннамо**.

**ҒАЙЗ** I *а.* غيض *кит.* 1. бачаи бемаҳал зоидашуда, афгона. 2. *маҷ.* бебаҳо шудан, камбаҳо шудан.

**ҒАЙЗ** II *а.* غيظ *кит.* хашм, қаҳр, ғазаб, оташинӣ.

**ҒАЙМ** *а.* غيم абр, саҳоб; меғ, туман.

**ҒАЙН** *а.* غين *номи ҳарфи бисту дуюми алифбои арабиасоси тоҷикӣ* (غ), *ки дар алифбои кириллиасоси тоҷикӣ муодили ҳарфи* Ғ *аст; қимати ададияш дар ҳисоби абҷад 1000 мебошад.*

**ҒАЙР** *а.* غير бегона, аҷнабӣ, ноошно; номаҳрам; ағёр, рақиб; **мулки ғайр** мулки бегона; кишвари дигар; **ғайри**… а) *пешванди инкорӣ* ба ҷуз, ғайр аз, сивои…; б) *ҷузъи пешини баъзе калимаҳои мураккаб, ки ба калима маънои* мухолиф ва муқобилро *медиҳад*: **ғайриқаноатбахш**, **ғайриодӣ, ғайримуқаррарӣ, ғайриқонунӣ**…; в) *пешоянди изҳорӣ ба маънои* нашуданӣ, нашаванда, нопазир, нопазируфтанӣ: **ғайри қобили иҷро**, **ғайри қобили нуфуз; ғайри ихтиёри худ** бар хилофи майлу хоҳиши худ; маҷбуран; **ғайри чашмдошти** *касе* баръакси умедвории касе; дар сурати интизор набудани касе; **рӯзҳои ғайри бозор** рӯзҳое, ки бозор барпо намешавад, рӯзҳои бебозор; **ғайр аз…** ҷуз, ба ҷуз, сивои…; **ғайр аз ин** а) ба ҷуз ин, дигар аз ин; б) ба замми ин, илова бар ин; **аз ғайри**… а) ғайр аз, ба ҷуз, сивои…; б) бе, бидуни…; **ба ғайри… // ба ғайр аз** ба ҷуз, ғайр аз, сивои…; **аз ғайри чашмдошти** *касе ниг.* **ғайри чашмдошти** *касе*.

**ҒАЙРА** *а.* غيره **:ва ғайра** ва монанди инҳо, аз ҳамин қабил; ва дигарон.

**ҒАЙРАТ** *а.* غيرت 1. *кит.* рашк; ғаюрӣ; ҳамият. 2. саъю кӯшиши бисёр, ҳаракати зиёд; ҷуръат, ҷасорат: **ғайрату қобилият, ғайрату ҳиммат, қувват ва ғайрат**; *ба тариқи истиора*: **деги ғайрати** *касе* **аз ҷӯш мондан, миёни ғайрати худ бастан, хуни ғайрату ҳамияти** *касе* **ба ҷӯш омадан; бо ғайрат** бо саъю кӯшиш, ғайратмандона; **бо ғайрати**… бо саъю кӯшиши…, бо ҷидду ҷаҳди…; бо ҳаракату ҷуръати…: **бо ғайрати дучанд (тамом, фавқулода) кор кардан**; **ғайрат афзудан (физоидан)** саъю кӯшиши зиёд кардан, бисёр ҳаракату ҷаҳд кардан; **ғайрат кардан** кӯшишу ҳаракат кардан, ҷидду ҷаҳд намудан; **ғайрат нишон додан** *ниг.* **ғайрат кардан**; **ғайрат овардан** *ниг.* **ғайрат кардан; ба ғайрат овардан** *тарзи бавоситаи* **ба ғайрат омадан**;

касеро ба кӯшишу ҳаракат даровардан, ба коре роғибу ҳавасманд кардан; **ба ғайрат омадан** ба саъю кӯшиш даромадан; боҳаракату боҷасорат шудан дар иҷрои коре.

**ҒАЙРАТБАХШ** غیرت‌بخش он ки рӯҳияи касеро баланд бардошта, ба ӯ қувват мебахшад; қувватбахш.

**ҒАЙРАТДОР** غیرت‌دار *ниг.* **ғайратманд**.

**ҒАЙРАТӢ** غیرتی *мансуб ба* **ғайрат**; дорои ғайрат, ғайратманд.

**ҒАЙРАТКАШ** غیرت‌کش *ниг.* **ғайратманд**.

**ҒАЙРАТКАШӢ** غیرت‌کشی *ниг.* **ғайратмандӣ**.

**ҒАЙРАТМАНД** غیرت‌مند 1. боғайрат, серғайрат, серҳаракат. 2. *кит.* боаҳамият, ориятталаб.

**ҒАЙРАТМАНДӢ** غیرت‌مندی ғайратманд будан, ғайратнокӣ, серҳаракатӣ.

**ҒАЙРАТМАНДОНА** غیرت‌مندانه бо ғайрати зиёд, бо саъю кӯшиш: **ғайратмандона кор кардан**.

**ҒАЙРАТНОК** غیرت‌ناک *ниг.* **ғайратманд**.

**ҒАЙРАТНОКӢ** غیرت‌ناکی *ниг.* **ғайратмандӣ**.

**ҒАЙРИАДАБӢ** غیری‌ادبی 1. берун аз адабиёт: **доираҳои ғайриадабӣ**. 2. лаҳҷавӣ, шевагӣ: **калимаҳои ғайриадабӣ**.

**ҒАЙРИАМАЛӢ** غیرعملی 1. амалинашаванда, дур аз амал, амалан иҷронашаванда, татбиқнашаванда. 2. амалнакунанда, беҳаракат.

**ҒАЙРИАНДОЗӢ** غیراندازی андоз ситонданашаванда, аз андоз озод: **даромадҳои ғайриандозӣ**.

**ҒАЙРИАСЛӢ** غیراصلی 1. сохта, қалбакӣ. 2. *ниг.* ғайриасосӣ.

**ҒАЙРИАСОСӢ** غیراساسی асосӣ набуда, фаръӣ, дуюмдараҷа: **образҳои ғайриасосии роман**.

**ҒАЙРИБЕҲДОШТӢ** غیربهداشتی он чи ва он ҷо, ки дар он беҳдошт ва усулҳои он риоя намешавад.

**ҒАЙРИВОҚЕӢ** غیرواقعی ба вуқӯъ наомада, воқеънагашта; аз воқеият дур, ба вуқӯъ наоянда.

**ҒАЙРИВОҶИБ** غیرواجب он чи анҷомаш ҳатмӣ нест, ғайризарур, ғайримуҳим.

**ҒАЙРИДАВЛАТӢ** غیردولتی *ниг.* **ғайриҳукуматӣ**.

**ҒАЙРИДЕМОКРАТӢ** غیردماکرتی аз демократия дур, таҳти фишор қарордошта: **интихоботи ғайридемократӣ**.

**ҒАЙРИДИНӢ** غیردینی дининабуда, аз дин дур; дунявӣ: **адабиёти ғайридинӣ**.

**ҒАЙРИЗАМИНӢ** غیرزمینی дар замин набуда, осмонӣ: **тамаддуни ғайризаминӣ**.

**ҒАЙРИЗАРУРӢ** غیرضروری зарурӣ набудани иҷрои амале ё коре, зарур набуда, нолозим, нозарур.

**ҒАЙРИИЛМӢ** غیرعلمی илминабуда, аз илм дур, асоси илмӣ надошта.

**ҒАЙРИИМКОН** غیرامکان имконниятнадошта, аз имкон берун, номумкин, имконнопазир.

**ҒАЙРИИНСОНӢ** غیرانسانی 1. дур аз рафтори инсонӣ, ба инсон номуносиб. 2. берун аз қувваи инсон.

**ҒАЙРИИНТИЗОРӢ** غیرانتظاری ғайричашмдошт; тасодуфӣ, нохост.

**ҒАЙРИИХТИЁРӢ** غیراختیاری аз ихтиёр берун, бар хилофи майлу хоҳиш; маҷбурӣ; **ҳаракати ғайриихтиёрӣ** ҳаракати беихтиёрона, рафтори бешуурона.

**ҒАЙРИКАПИТАЛИСТӢ** غیرکپیتلستی ба сармоядорӣ хоснабуда, ғайрисармоядорӣ; берун аз (роҳи) капиталистӣ: **роҳи ғайрикапиталистии тараққиёт**.

**ҒАЙРИКАСБӢ** غیرکسبی ҳаваскор, касбӣ набуда.

**ҒАЙРИКОМИЛ** غیرکامل нопурра, ноқис, номукаммал.

**ҒАЙРИКОРӢ** غیرکاری берун аз (вақти) кор (- и расмӣ).

**ҒАЙРИКОФӢ** غیرکافی он чи басанда нест, нокифоя.

**ҒАЙРИҚАНОАТБАХШ** غیرقناعت‌بخش 1. қонеънакунанда; ғайрикофӣ, нокифоя; **кори ғайриқаноатбахш** кори ба талаб ҷавобнадиҳанда; кори бад. 2. баҳое, ки барои ма-

води таълимиро аз худ накардани мактабиён гузошта мешавад ва ифодаи рақамии он «2» аст.

**ҒАЙРИҚАТОРӢ** غیرقطاری *мансуб ба* қисмҳои ҳарбӣ, ки ба амалиёти ҷангӣ бевосита робита надоранд, берун аз ҳайати қувва (қӯшун)-ҳои амалкунанда: **хизмати ғайриқаторӣ**.

**ҒАЙРИҚОНУНӢ** غیرقانونی хилофи қонун; бидуни риояи қонун, қонунро риоя накарда: **кори ғайриқонунӣ, роҳи ғайриқонунӣ, ғайриқонунӣ шуморидан**.

**ҒАЙРИМАДАНӢ** غیرمدنی бе маданият, берун аз одоб.

**ҒАЙРИМАКТАБӢ** غیرمکتبی берун аз мактаб, ба мактаб дахлнадошта: **либоси ғайримактабӣ**.

**ҒАЙРИМАНКУҲА** غیرمنکوحه *кит.* (зани) бе ақди никоҳ, ғайриникоҳӣ.

**ҒАЙРИМАНҚУЛ(А)** غیرمنقول//غیرمنقوله *кит.* аз ҷое ба ҷое бурданашаванда, кӯчониданашаванда; **мол (-у мулк)-и ғайриманқула** моле, ки онро аз ҷое ба ҷое бурдан мумкин нест (*мисли замин, ҳавлӣ, иморат ва г*).

**ҒАЙРИМАНТИҚӢ** غیرمنطقی бемантиқ, хилофи мантиқ.

**ҒАЙРИМАСКУН** غیرمسکون ҷое, ки маҳалли сукунати одамон қарор нагирифтааст; **ҷазираи ғайримаскун** ҷазирае, ки одамон дар он зисту зиндагонӣ намекунанд, ҷазираи беодам.

**ҒАЙРИМАСКУНӢ** غیرمسکونی маҳалле ё ҷое, ки қобили сукунат нест.

**ҒАЙРИМАСЪУЛ** غیرمسئول он ки дар иҷрои коре масъулият надорад, ғайрирасмӣ.

**ҒАЙРИМАТЛУБ** غیرمطلوب номатлуб, номувофиқ: **кори ғайриматлуб**.

**ҒАЙРИМАҶБУРӢ** غیرمجبوری на бо роҳи иҷборӣ, ихтиёрӣ.

**ҒАЙРИМАҶОЗӢ** غیرمجازی дур аз маҷоз; аслӣ; **маънии ғайримаҷозӣ** маънии аслӣ.

**ҒАЙРИМАШРӮЪ** غیرمشروع ғайришаръӣ, нораво, макрӯҳ, ҳаром.

**ҒАЙРИМАЪЗУР** غیرمعذور коре, ки дар он узру баҳона пазируфта намешавад, беузр, номуваҷҷаҳ: **сабаби ғайримаъзур**.

**ҒАЙРИМАЪМУЛ** غیرمعمول маъмулнагардида, номаъмул, расму одатнашуда; ғайриодӣ.

**ҒАЙРИМАЪРУФ** غیرمعروف номаъруф, номашҳур.

**ҒАЙРИМОДДӢ** غیرمادی *фалс.* ғаришайъӣ, моддинабуда, ба модда тааллуқнадошта.

**ҒАЙРИМУҚАРРАРӢ** غیرمقرری берун аз одат, ғайриодӣ, номуқаррарӣ.

**ҒАЙРИМУҚИМӢ** غیرمقیمی ғайримаскунӣ, ҷои истиқомати доимӣ надошта; кӯчманчӣ.

**ҒАЙРИМУМКИН** غیرممکن берун аз имкон, номумкин; нораво, ноҷоиз.

**ҒАЙРИМУНАЗЗАМ** غیرمنظم *ниг.* **ғайримунтазам**.

**ҒАЙРИМУНСАРИФ** غیرمنصرف *грам.* тасрифнашаванда, ғайритасрифӣ; *ниг.* **ғайритасрифӣ**.

**ҒАЙРИМУНТАЗАМ** غیرمنتظم номунтазам, номураттаб, номуназзам.

**ҒАЙРИМУНТАЗИР(А)** غیرمنتظر(ه) он чи интизор намерафт; тасодуфӣ, ногаҳонӣ.

**ҒАЙРИМУНТАШИР** غیرمنتشر нашрнашуда, чопнашуда.

**ҒАЙРИМУСТАҚИЛ** غیرمستقل номустақил; тобеъ: **мамлакати ғайримустақил**.

**ҒАЙРИМУСТАҚИМ** غیرمستقیم 1. норост, каҷ: **роҳи ғайримустақим**. 2. *маҷ.* бавосита: **далелҳои ғайримустақим**.

**ҒАЙРИМУТАШАККИЛ** غیرمتشکل номуташаккил, ташкил доданашуда; бетартиб.

**ҒАЙРИМУҲИМ** غیرمهم беаҳамият; камаҳамият, камарзиш.

**ҒАЙРИМӮЪТАДИЛ** غیرمعتدل номӯътадил, дур аз эътидол.

**ҒАЙРИНАВБАТӢ** غیرنوبتی берун аз навбат, бе навбат: **иҷлосияи ғайринавбатии Маҷлиси Олӣ**.

**ҒАЙРИНИЗОМӢ** غیرنظامی ба низомӣ мансуб набуда, ғайриҳарбӣ; шаҳрвандӣ: **либоси ғайринизомӣ, мудофиаи ғайринизомӣ**.

**ҒАЙРИНОҚИЛ** غیرناقل *физ.* қобилияти гузаронидани ҷараёни барқро надошта.

**ҒАЙРИНОФИЗ** غیرنافذ *кит.* 1. таъсир надошта, беасар, бетаъсир. 2. ғайритабиӣ, қалбакӣ, сохта (*мас., ҳуҷҷат*): **ҳуҷҷати ғайринофиз**.

**ҒАЙРИОДИЛОНА** غیرعادلانه ноодилона, беинсофона, бар хилофи адолат.

**ҒАЙРИОДӢ** غیرعادی он чи одӣ нест, ғайримуқаррарӣ; аз одат берун; аз ин пеш маълумнабуда ё диданашуда: **махлуқи ғайриодӣ, маҷлиси ғайриодӣ, номҳои ғайриодӣ**.

**ҒАЙРИОРГАНИКӢ** غیرآرگنیکی *мансуб ба* табиати беҷон, ноорганикӣ; **химияи ғайриорганикӣ** илмест, ки унсурҳои химиявӣ ва пайвастаҳои онҳоро меомӯзад; *муқоб.* **химияи органикӣ**.

**ҒАЙРИРАСМӢ** غیررسمی 1. эътибори расмӣ надошта: **алоқаи ғайрирасмӣ, гуфтугӯи ғайрирасмӣ, маълумоти ғайрирасмӣ**. 2. аз расмият дур; риёкорона.

**ҒАЙРИСАМИМӢ** غیرصمیمی аз самимият дур, аз садоқат дур: **суханҳои ғайрисамимӣ**.

**ҒАЙРИСАНИТАРӢ** غیرسنیتری *ниг.* **ғайрибеҳдоштӣ**.

**ҒАЙРИСАРЕҲ** غیرصریح *кит.* норавшан, носареҳ, номаълум, пӯшида (*мас., нутқ, сухан*); нохоно (*мас., хат*).

**ҒАЙРИСИНФӢ** غیرصنفی 1. бесинфӣ: **ҷамъияти ғайрисинфӣ**. 2. берун аз синф, хориҷ аз дарс: **машғулиятҳои ғайрисинфӣ**.

**ҒАЙРИСТАНДАРТӢ** غیرستندرتی ба стандарт ҷавобнадиҳанда, берун аз стандарт; яккълиба набуда: **таҷҳизоти ғайристандартӣ**.

**ҒАЙРИСУНЪӢ** غیرصنعی сунъинабуда; табиӣ, аслӣ.

**ҒАЙРИТАБИИӢ** غیرطبیعی 1. табиинабуда, хусусияти табиинадошта; дур аз ҳолати табиӣ; сохта, сунъӣ: **табассуми ғайритабиӣ**. 2. ғайримуқаррарӣ, ғайриодӣ; **қувваҳои ғайритабиӣ** қувваҳои берун аз табиат.

**ҒАЙРИТАМОСӢ** غیرتماسی бе васлшавӣ, бидуни пайваст шудан; **алоқаи ғайритамосӣ**.

**ҒАЙРИТАСРИФӢ** غیرتصریفی *грам.* тасрифнашаванда: **шакли ғайритасрифии феъл**.

**ҒАЙРИТАЪҶИЛӢ** غیرتعجیلی он чи иҷрояш таъҷилӣ нест, бешитоб.

**ҒАЙРИТИҶОРАТӢ** غیرتجارتی берун аз тиҷорат, тиҷоратнашаванда.

**ҒАЙРИФАЪОЛ** غیرفعال фаъолнабуда, бефаъолият; сусткор; кам амалкунанда.

**ҒАЙРИХОЛИС** غیرخالص холиснабуда, омехта; нопок; **вазни ғайрихолис** вазни мол бо зарф (вазни брутто).

**ҒАЙРИҲАЁТӢ** غیرحیاتی аз ҳаёт дур, ғайривоқеӣ: **ғояи ғайриҳаётӣ**.

**ҒАЙРИҲАҚИҚӢ** غیرحقیقی аз ҳақиқат дур; сохта, қалбакӣ.

**ҒАЙРИҲАРБӢ** غیرحربی *ниг.* **ғайринизомӣ**.

**ҒАЙРИҲИЗБӢ** غیرحزبی бе ҳизб, ба ягон ҳизб тааллуқнадошта: **созмони ғайриҳизбӣ**.

**ҒАЙРИҲИРФАӢ** غیرحرفه‌ای ғайрикасбӣ, ҳаваскор.

**ҒАЙРИҲУКУМАТӢ** غیرحکومتی ба ҳукумат тобеънабуда, озод амалкунанда (*дар доираи қонун*): **муассисаи ғайриҳукуматӣ**.

**ҒАЙРИЧАШМДОШТ** غیرچشم‌داشت баръакси чашмдошт, ғайримунтазира, тасодуфӣ, ногаҳонӣ: **ҳодисаи ғайричашмдошт**.

**ҒАЙРИҶИДДӢ** غیرجدّی ноҷиддӣ, ҷиддинабуда; ҳазломез: **суханҳои ғайриҷиддӣ**.

**ҒАЙРИШАРЪӢ** غیرشرعی ба шаръ номувофиқ, хилофи оину қонуни дини ислом.

**ҒАЙРИШАФФОФ** غیرشفّاف 1. шаффофнабуда, ношаффоф, хира, тира, беҷило; диданашаванда. 2. *маҷ.* озодона набуда, ғайридемократӣ: **интихоботи ғайришаффоф**.

**ҒАЙРИШТАТӢ** غیرشتتی ба штат дохилнагардида, берун аз штат: **корманди ғайриштатӣ**.

**ҒАЙРИЯТ** غیریت *фалс.* будани яке аз ду унсур, ки хилофи якдигаранд; *муқоб.* **айният**.

**ҒАЙРӢ** غیری 1. шакли дигар, дигарӣ. 2. ғайр будан, бегона будан, аз ҷои дигар будан.

**ҒАЙРПАРАСТ** غیرپرست *ниг.* **бегонапараст**.

**ҒАЙРПАРАСТӢ** غیرپرستی *ниг.* **бегонапарастӣ**.

**ҒАЛАБА** *а.* غلبه 1. зафар, нусрат, пирӯзӣ, фатҳ, ғолибият; дастболоӣ, пешдастии бузург дар коре: **ғалабаи қатъӣ; байрақи ғалаба** байрақе, ки ба шарафи ғалаба афрошта мешавад; **рӯзи ғалаба** иди расмии мамлакатҳои дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ ба Олмони фашистӣ ғалабанамуда, ки ҳар сол рӯзи 9-уми май ҷашн гирифта мешавад; **ғалаба кардан // ғалаба ба даст овардан** зафар кардан, нусрат ёфтан, пирӯз гаштан (*дар ҷанг, мубориза ва г.); ғолиб гардидан, дастболо шудан, зӯр баромадан (*дар мусобиқа, зӯрозмоӣ ва г.); ◊ **хоб ғалаба кардан** хоб зер кардан, хоб зӯр баромадан. 2. *кит.* мағал, ғавғо, ғирев.

**ҒАЛАБАОВАР** غلبه‌آور пирӯзиовар, нусратовар.

**ҒАЛАБАНОПАЗИР** غلبه‌ناپذیر *ниг.* мағлубнашаванда.

**ҒАЛАЁН** *а.* غلیان 1. ҷӯшиш, ҷӯш. 2. *маҷ.* ҷӯшу хурӯш, туғён, талотум; *ба тариқи истиора*: **ғалаёни хун**, **ғалаёни ҳиссиёт**…; **аз ғалаёни**…; а) аз ҷӯшиши…; б) *киноя аз* аз шиддати …, аз зӯрии…; **ғалаён кардан (намудан)** ба хурӯш омадан, туғён кардан (-и оби бахр, бӯрон…); ◊ **хуни ҷавонӣ дар ғалаён омадан** хуни ҷавонии касе ба ҷӯш омадан; шавқу рағбати ҷавонӣ ғалаба кардан; **ба ғалаёни рашк дода шудан** ошуфтаи рашк шудан; ҳисси рашк боло гирифтан.

**ҒАЛАЁНОМЕЗ** غلیان‌آمیز боҳаяҷон, мушавваш, ошуфтаомез.

**ҒАЛАҚА** *а.* غلقه 1. ҷӯбест, ки ба воситаи он дару дарвоза аз ақиб баста мешавад, лӯкидон, калиддон. 2. *нав.* қуфлаки филизӣ барои баставу кушодани роҳи моеоту газ дар лӯлаҳо.

**ҒАЛАҚАДАРО** غلقه‌درا *гуфт.* одами зуд унсгиранда, хушмуомила; дидадаро.

**ҒАЛАМУС** *а.* غلموس *кит.*, *ниг.* **ғалламус**.

**ҒАЛАТ** *а.* غلط 1. хатое, ки нафаҳмида содир шудааст; хато, саҳв, иштибоҳ. 2. нодуруст; **ғалати чопӣ** хатои чопӣ, хатое, ки дар нашр рӯй додааст; **ғалат гирифтан** саҳеҳ (дуруст) кардани хатое, тасҳеҳ кардани навишта ё гуфтаи касе; *муқ.* **ғалатгирӣ**; **ғалат гуфтан** хато гуфтан; нодуруст гуфтан; **ғалат ёфтан** хато ёфтан, саҳви чизе ё касеро пайдо кардан; **ғалат кардан** хато кардан, иштибоҳ кардан; **ғалат хондан** хато хондан; нодуруст хондан (*матнеро*); **ғалат таъбир кардан // ғалат тафсир кардан** нодуруст маънидод кардан; **ғалат фаҳмидан** нодуруст фаҳмидан, дуруст дарк накардан; **ғалат фаҳмондан** *тарзи бавоситаи* **ғалат фаҳмидан; ғалат шумурдан** а) дар шумор ба иштибоҳ роҳ додан, хато кардан дар ҳисоб; б) нодуруст ҳисоб кардан, хато донистан (*чизеро*); ◊ **ба роҳи ғалат андохтан** бероҳа кардан, фиреб додан.

**ҒАЛАТАНДОЗ** غلطانداز 1. дар ҳоли иштибоҳ ё ғалат афкандани касе. 2. чизе ё касе, ки иштибоҳан дар зеҳни шахси дигар падидор мешавад.

**ҒАЛАТАНДОЗӢ** غلطاندازی иштибоҳ кардан, иштибоҳ.

**ҒАЛАТАФШОН** غلطافشان *ниг.* **ғалатандоз**.

**ҒАЛАТБИН** غلطبین хатобин, хатокор.

**ҒАЛАТБИНӢ** غلطبینی хатобинӣ, чизи дурустро носаҳеҳ тасаввур кардан; хатокорӣ, иштибоҳкорӣ.

**ҒАЛАТГИР** غلطگیر 1. *ниг.* **мусаҳҳеҳ**. 2. *итт.* барномаи компютерӣ, ки ба таври худкор иштибоҳ ва ғалатҳои матнро меёбад.

**ҒАЛАТГИРӢ** غلطگیری *исми амал аз* **ғалат гирифтан**; тасҳеҳи навиштае; *муқ.* **тасҳеҳ**.

**ҒАЛАТЁБ** *итт.* غلطیاب ёбандаи ғалат, хатогир.

**ҒАЛАТӢ** غلطی 1. тааҷҷубовар, шигифтовар, ҳайратангез; диққатҷалбкунанда: **гапи ғалатӣ, кори ғалатӣ, ҳодисаи ғалатӣ**. 2. аҷоиб, аҷиб, аҷибу ғариб; **ғалатӣ-ғалатӣ** тааҷҷубоварона; **зоти ғалатӣ** а) насли аҷоиб; б) *киноя аз* шахси аҷиби ғайриодӣ, турфа одаме; **одами ғалатӣ** шахси рафтору хислаташ хеле ҳайратовар.

**ҒАЛАТКОРӢ** غلطکاری иштибоҳкорӣ, хатокорӣ: **ба ғалаткорӣ роҳ додан**.

**ҒАЛАТНАВИСӢ** غلطنویسی ғалат навиштан,

хато навиштан, дар навиштан шитобкорӣ кардан.

**ҒАЛАТНОМА** غلطنامه рӯйхати ғалатҳо (-и чопӣ, ки маъмулан дар охири китоб оварда мешавад).

**ҒАЛАТФАҲМӢ** غلطفهمی саҳв кардан дар фаҳмиш; нодуруст фаҳмидан, нодурустфаҳмӣ.

**ҒАЛАТФАҲМОНӢ** غلطفهمانی ғалат фаҳмондан, нодуруст маънидод кардан чизеро ба касе.

**ҒАЛАТХОНӢ** غلطخوانی ғалат хондан, нодуруст ва хато хондан.

**ҒАЛБАКАН** غلبکن *кит.* панҷара, ки дар паси дарҳо шинонда мешавад; даре, ки аз навда ва ё най мебофанд ва дар даромадгоҳи боғ мешинонанд.

**ҒАЛБЕР** غلبیر 1. парвезани (элаки) сӯроххояш калон, ки бо он ғалларо бехта тоза мекунанд, ғирбол; **ғалбер кардан** аз ғалбер гузарондан, бо ғалбер бехтан; **ғалбер барин кардан** сӯрох-сӯрох кардан; тамоман фарсуда кардан (*мас., пойафзолро*); ◊ **ғалберро аз об бардоштан** натиҷаи кореро дидан; кореро ҷамъбаст кардан; **аз ғалбер гузарондан** дақиқона тафтиш кардан; бодиққат аз назар гузаронидан; **бо ғалбер об кашидан** кори бефоида кардан; **кафш ғалбер шудан (гардидан)** а) бисёр роҳ гаштан; б) чизе ё касеро зиёд ҷустуҷӯ кардан; **на дар бел меистаду на дар ғалбер** чизи тамоман номувофиқ; сухани комилан бемантиқу беасос.

**ҒАЛБЕРБОФ** غلبیرباف он ки касбаш бофтани ғалбер аст, ғалберсоз.

**ҒАЛБЕРБОФӢ** غلبیربافی касби (машғулияти) ғалбербоф.

**ҒАЛБЕРВОР** غلبیروار мисли ғалбер; сӯрох-сӯрох.

**ҒАЛҒАЛ** غلغل *ниг.* **калкал**.

**ҒАЛЕВОҶ** غلیواج *ниг.* **каргас**.

**ҒАЛЁН** *а.* غلیان *ниг.* **ғалаён**.

**ҒАЛИЗ** *а.* غلیظ 1. ғафс; **абри ғализ** абри ғафси сиёҳ; **дуди ғализ** дуди ниҳоят ғафсу тира; **торикии ғализ** пардаи ғафси торикӣ; **хуни ғализ** хуни ғилзаташ аз меъёр зиёд, хуни ғафс; **чанги ғализ** чанги ниҳоят тираву вазнин; **қандчойи ғализ** чойи аз ҳад зиёд ширин. 2. *маҷ.* дурушт, дағал; **овози ғализ** садои дурушту дағал, овози ғафси нофорам; **ғализ кардан (намудан)** ғафс кардан; **торикиро ғализтар кардан** торикиро боз ҳам зиёдтар кардан; **бӯи ғализ** бӯи бад, бӯи нофорам; **мазаи ғализ** мазаи нофорам, мазаи ногувор; **хӯроки ғализ** хӯроки бадмаза, ғизои бадтаъм; **забони ғализ** забони услубан носуфта; **иборати ғализ** баёни муғлақ ва душворфаҳм; **ҳаворо ғализ намудан** ҳаворо вазнину бадбӯ кардан.

**ҒАЛИЗӢ** غلیظی ғилзат, ғафсӣ.

**ҒАЛИЗУЛҚАЛБ** *а.* غلیظالقلب *маҷ.* сангдил, бераҳм.

**ҒАЛЛА** *а.* غلّه ҳосили киштҳои донадор аз қабили гандум, ҷав, ҷуворӣ *ва г.*; кишти ғалла, зироати ғалладона: **анбори ғалла, даравидани ғалла, зироати ғалла; ғаллаву дона** *ниг.* **ғалладона**; **ғалла бардоштан** ҳосили кишти ғалларо ғундоштан.

**ҒАЛЛАБЕЗАК** غلّه‌بیزک мошине, ки ғаллаи кӯфташударо бод медиҳад.

**ҒАЛЛАБУМ** غلّه‌بم ҷое ё минтақае, ки маҳсулоти асосии он ғалла аст.

**ҒАЛЛАГӢ** غلّگی аз ғалладона тайёршуда: **маҳсулоти ғаллагӣ**.

**ҒАЛЛАҒУНДОР** غلّه‌غندار даравanda ва ғундорандаи ғалла: **комбайни ғаллағундор**.

**ҒАЛЛАҒУНДОРӢ** غلّه‌غنداری ҷамъоварӣ; мавсими ғундоштани ғалладона.

**ҒАЛЛАДАРАВӢ** غلّه‌دروی *исми амал аз* **ғалла даравидан**; даравидани ғалла: **мавсими ғалладаравӣ**.

**ҒАЛЛАДОН** I غلّه‌دان 1. ҷои нигоҳ доштани ғалла. 2. қуттии тоқҳои ҷевон, дохили мизҳо *ва г* . 3. қуттии махсус ё қуттичаи паси пештахтаи дӯконҳо, ки фурӯшандагон пулро дар он мегузоранд.

**ҒАЛЛАДОН** II غلّه‌دان *ниг.* **ғалладона**.

**ҒАЛЛАДОНА** غلّه‌دانه растаниҳои хӯшадор аз

қабили гандум, ҷав *ва г.*; ғалла: **киштҳои ғалладона, ҷамъоварии ғалладона**.

**ҒАЛЛАДОНАКОР** غلّه‌دانه‌کار *ниг.* **ғаллакор**.

**ҒАЛЛАЗОР** غلّه‌زار майдони ғалла, киштзори ғалла.

**ҒАЛЛАКАШОНӢ** غلّه‌کشانی *исми амал аз* **ғалла кашондан**; кашондани ғалла: **нақлиёти ғаллакашонӣ**.

**ҒАЛЛАКОР** غلّه‌کار кишткунандаи ғалла, корандаи ғалла, барзгар, донапош: **деҳқони ғаллакор**.

**ҒАЛЛАКОРӢ** غلّه‌کاری 1. ғалла кишт кардан; соҳаи кишоварзӣ, ки бо киштукори ғалла машғул аст. 2. ҷои кишти ғалла: **замини ғаллакорӣ**.

**ҒАЛЛАКӮБАК** غلّه‌کوبک олати дастӣ барои кӯфта, ҷудо кардани дона аз хӯша, сӯта ва сари ғалладона.

**ҒАЛЛАКӮБӢ** غلّه‌کوبی 1. кӯфтани ғалла, хирманкӯбӣ. 2. ғаллакӯбанда: **мошини ғаллакӯбӣ**.

**ҒАЛЛАМУС** غلّه‌موس 1. *ниг.* **митта**. 2. *маҷ.* шахси тасодуфии зараррасон.

**ҒАЛЛАПОЯ** غلّه‌پایه 1. пояҳои пас аз дарав боқимондаи ғалла. 2. замини ғаллааш даравидашуда.

**ҒАЛЛАСУПОРӢ** غلّه‌سپاری *исми амал аз* **ғалла супоридан**.

**ҒАЛЛАФУРӮШ** غلّه‌فروش он ки гандуму ҷав ва дигар ғалладона мефурӯшад, фурӯшандаи ғалла.

**ҒАЛЛАФУРӮШӢ** غلّه‌فروشی *исми амал аз* **ғалла фурӯхтан**; фурӯши ғалла.

**ҒАЛЛАХЕЗ** غلّه‌خیز замине, ки ҳосили фаровони ғалла медиҳад.

**ҒАЛЛАХУШККУНАК** غلّه‌خشک‌کنک хонаи муҷаҳҳаз бо дастгоҳи махсус барои хушконидани ғалла.

**ҒАЛЛАХУШКОНАК** غلّه‌خشکانک *ниг.* **ғаллахушккунак**.

**ҒАЛЛАҶАЛЛОБ** غلّه‌جلّاب он ки ғалларо арзон харида, гарон мефурӯшад, ҳаннот.

**ҒАЛЛАҶАЛЛОБӢ** غلّه‌جلّابی он ки машғули арзон харида гарон фурӯхтани ғалла аст.

**ҒАЛМАҒАЛ** غلمغل *ниг.* **ғалоғула**.

**ҒАЛО** *а.* غلا *кит.* гаронии нархи ғалла ва дигар чизҳои хӯрокӣ; **қаҳту ғало** қаҳтӣ ва қиматӣ.

**ҒАЛОҒУЛ** *а.* غلاغل *ниг.* **ғалоғула**.

**ҒАЛОҒУЛА** *а.* غلاغله бо овози баланд ҷанҷол кардани як ё чанд кас, мағал, ғавғо; талотӯб; **ғалоғула бардоштан // ғалоғула кардан** ғавғо барпо кардан, мағал бардоштан.

**ҒАЛОҒУЛАНОК** غلاغله‌ناک сершавқун, ғавғодор: **кӯчаи ғалоғуланок**.

**ҒАЛСАМА** غلسمه аъзои нафаскашии ҷонварони обӣ (*аз қабили* моҳӣ, харчангҳои обӣ *ва г.*).

**ҒАЛСАМАГӢ** غلسمگی *ниг.* **ғалсамадор**.

**ҒАЛСАМАДОР** غلسمه‌دار ҷонвари обӣ, ки ғалсама дорад.

**ҒАЛТ** غلت ҳаракати аз як паҳлу ба паҳлуи дигар тоб хӯрдан, ғалтиш; **ғалт задан // ғалт хӯрдан** аз як паҳлу ба паҳлуи дигар чарх задан (*дар рӯи замини хона*).

**ҒАЛТАК** غلتک 1. чархе, ки ба пои занбарғалтак, сепояи тифлон *ва г.* мешинонанд, ғилдирак. 2. лӯлаи аз ягон маводи сахт сохтаи ду тарафаш деворадор ва ё зағӯтачае, ки ба он ресмони дарздӯзӣ, тори нейлон ва симҳои гуногунро мепечонанд; зағӯтаи калони чӯбин барои печондани сими барқ *ва г.* 3. *тех.* оҳани устувонашакли вазнин барои ҳамвор ва шибба кардани роҳҳо.

**ҒАЛТАКАРОБА** غلتک‌ارابه аробачае, ки ба рӯи як ғалтак ё якчанд ғалтак шинонда шудааст; *муқ.* **занбарғалтак**.

**ҒАЛТАКДОР** غلتک‌دار дорои ғалтак, ғилдиракдор.

**ҒАЛТАКӢ** غلتکی *ниг.* **ғалтакдор**.

**ҒАЛТГОҲ** غلتگاه ҷои ғалт хӯрдан.

**ҒАЛТЗАНОН** غلت‌زنان *феъли ҳол аз* **ғалт задан**; ғелзанон (*ба рӯи чизе*).

**ҒАЛТИДА** غلتیده *сифати феълии замони гузашта аз* **ғалтидан; ғалтидаю хеста** *ниг.* **ғалтону хезон**; **ғалтида рафтан** афтида рафтан, сарозер шудан.

**ҒАЛТИДАН** غلتیدن 1. аз боло ба поин шудан, афтидан, афтодан: **аз дарахт ғалтидан, аз асп ғалтидан, пушт ба замин ғалтидан; ғалтидани девор** фурӯ рафтани девор; **хона ғалтидан** хона афтидан; хона хароб шудан; вайрон шудани хона. 2. аз по мондан, дар бистари беморӣ хобидан, бистарӣ шудан. 3. мағлуб шудан (*дар мусобиқа, гӯштин*). 4. ғелидан, ғелида ҷорӣ шудан; равон шудан; **ба даст ғалтидан** ба даст афтодан, дастгир шудан; **ба ҷое ғалтидан** ба ҷое омадан; гузари касе ба ҷое афтидан; **аз имтиҳон ғалтидан** аз имтиҳон нагузаштан, ноком шудан дар имтиҳон; **кори** *касе* **ба** *касе* **ғалтидан** дар иҷрои коре ба ёрии касе мӯҳтоҷ шудан; ◊ **ҷои сӯзанпартоӣ набудан**; дар мавриди дар ягон ҷо хеле бисёр будани одамон гуфта мешавад.

**ҒАЛТИШ** غلتش *исми амал аз* **ғалтидан**, афтидан.

**ҒАЛТОН** غلتان 1. *феъли ҳол ва сифати феълии замони ҳозира аз* **ғалтидан**; ғелон, ғеланда; аз боло ба поин ғалт зада резанда (*мас.*, *об*). 2. ҷӯлон, дар ҳолати ҷӯлидагӣ; **ғалтон шудан** а) ғелон шудан, ғелида афтидан; б) ба чизе олуда шудан, оғушта шудан. 3. гирд, мудаввар: **гавҳари ғалтон, марвориди ғалтон; дурри ғалтон** марвориди суфтаи мудаввар; **ғалтону хезон** афтидаву хеста, бо азоби зиёд, ба зӯр (*роҳравӣ*).

**ҒАЛТОН(И)ДАН** غلتاندن//غلتانیدن *феъли бавосита аз* **ғалтидан**. 1. афтондан, ба замин фикандан: **дарахтро ғалтондан, хонаро ғалтондан**. 2. мағлуб кардан (*дар гӯштин*); **зада ғалтондан** садама расонда аз по даровардан.

**ҒАЛЧА** غلچه *гуфт.* одами кӯтоҳқади фарбеҳ.

**ҒАЛҶ** غلج гиреҳе, ки ба осонӣ кушода намешавад, кӯргиреҳ.

**ҒАМ** *а.* غم 1. дилгирифтагии сахт, ки аз алами дарунӣ пайдо мешавад, ғусса, андӯҳ, хафагӣ, ҳузн: **ғаму алам, ғаму андӯҳ, ғаму кулфат, ғаму ғусса; бори ғам** вазнинии андӯҳ. 2. ташвиш. 3. *маҷ.* фикр, хаёл; **ғам додан** а) андӯҳгин кардан; б) ба ташвиш мондан, ташвиш додан; **ғам доштан** а) андӯҳгин будан; б) парво доштан, ташвиш доштан; **ғами** *касеро* **доштан** дар фикри касе будан, ғами каси дигарро хӯрдан; **дар ғами** *касе (чизе)* **будан** а) дар бораи беҳбудии касе дилсӯзона фикр кардан; б) дар ташвиши чизе будан, дар пайи (пайдо кардани) чизе будан; **ғам хӯрдан** андӯҳгин шудан, ғамгин гаштан; оқибати чизеро фикр карда хафа (зиқ) шудан; **ғами** *касеро* **хӯрдан** дар бораи некӯаҳволии касе фикр кардан, ғамхорӣ кардан дар ҳаққи касе; **ғами** *чизеро* **хӯрдан** а) дар бораи чизе пешакӣ фикр кардан; б) барои чизе чорабинӣ кардан, чораи чизеро дидан; **дар ғам афтодан** андӯҳгин шудан, ғуссадор шудан; **дар ғами** *касе* **афтодан** дар фикри касе шудан; ба ғамхории касе банд шудан; **кам не, ғам не** *гуфт.* андак-мундак не, начандон кам; хеле зиёд; **чӣ ғам дорам** ташвише надорам, ҳеҷ парвое надорам; шодам; **буз дар ғами ҷон, қассоб дар ғами чарбу** (*зарб.*) ҳар кас дар ғами худ, барои ҳар кас манфиати худаш манзур; **шикамҳо сер шуд, ғамҳо дур шуд** (*мақ.*) пас аз сер шудан аз таом дар мавриди шукрона гуфта мешавад; **ҷон хонаи мардум, на ғами обу на ғами ҳезум** (*мақ.*) дар бораи касе гуфта мешавад, ки зиёд ба меҳмонӣ меравад.

**ҒАМАК** غمک *гуфт.* хонаи пасти хурд; ҷои танги камҳаво; *муқоб.* **барҳаво**.

**ҒАМАНГЕЗ** غم‌انگیز ғамовар, андӯҳовар, хузновар; аламовар: **воқеаи ғамангез, оҳанги ғамангез, суруди ғамангез**.

**ҒАМАНДЕШ** غم‌اندیش *кит.* ғамнок, ғамгин.

**ҒАМАНДӮЗ** غم‌اندوز *маҷ.* пурандӯҳ, пурғусса, ғамзада, ғамандӯхта.

**ҒАМАНҶОМ** غم‌انجام *кит.* бартараф шудани ғам, ба охир расидани ғаму ғусса, ғамзудо.

**ҒАМАФЗО** غم‌افزا афзояндаи ғам, ғамфизо.

**ҒАМБАРДОР** غم‌بردار таҳаммулкунандаи ғам, ба ғаму андӯҳ тоқаткунанда, ғамтобовар.

**ҒАМБАРОР** غم‌برار *ниг.* **ғамгусор**.

**ҒАМБЕМОР** غم‌بیمار *ниг.* **ғамбода**.

**ҒАМБОДА** غم‌باده беморие, ки аз бисёр ғаму ғусса хӯрдан пайдо мешавад.

**ҒАМБОР** غم‌بار ғамовар, ғамангез.

**ҒАМГИН** غمگین андӯҳгин, ғамнок, ғамдида, маҳзун; **ғамгин кардан** (**намудан**) андӯҳгин кардан, ба ғаму андӯҳ гирифтор кардан (*касеро*); **ғамгин шудан** андӯҳгин гаштан.

**ҒАМГИНӢ** غمگینی андӯҳгинӣ, ғамнокӣ, хафагӣ, маҳзунӣ.

**ҒАМГИНОНА** غمگینانه андӯҳгинона, маҳзунона: **овози ғамгинона, ҳолати ғамгинона, ғамгинона гуфтан, ғамгинона нигоҳ кардан**.

**ҒАМГИРИФТА** غم‌گرفته *ниг.* **ғамзада**.

**ҒАМГУСОР** غم‌گسار ғамбарор, ғамхор, ғамзудо, ғамбаранда; мӯнис, ҳамдам.

**ҒАМГУСОРӢ** غم‌گساری ғамхорӣ, меҳрубонӣ.

**ҒАМГУСОРОНА** غم‌گسارانه ғамхорона, меҳрубонона.

**ҒАМДИДА** غم‌دیده *ниг.* **ғамзада**.

**ҒАМДОР** غم‌دار *ниг.* **ғамзада**.

**ҒАМЗ** *а.* غمز *кит.* 1. *ниг.* **ғамза**. 2. хабаркашӣ, суханчинӣ, ғаммозӣ.

**ҒАМЗА** *а.* غمزه имову ишорат ба чашму абрӯ; ноз, карашма; **ғамза кардан** бо имову ишораи чашм нозу карашма кардан.

**ҒАМЗАГАР** غمزه‌گر ғамзакунанда, нозу карашмакунанда, ғамзазан, ғамзакор.

**ҒАМЗАДА** غمزده он ки ғаму андӯҳ ӯро афгор кардааст, ғамдида, андӯҳдида; **дили ғамзада** дили ғамгин.

**ҒАМЗАДАГӢ** غمزدگی ғамгинӣ, андӯҳгинӣ.

**ҒАМЗАДОР** غمزه‌دار боғамза, бо нозу ишва.

**ҒАМЗАЗАН** غمزه زن *ниг.* **ғамзагар**.

**ҒАМЗАКУНАНДА** غمزه‌کننده *ниг.* **ғамзагар**.

**ҒАМЗАКОР** غمزه‌کار *ниг.* **ғамзагар**.

**ҒАМЗУДО(Й)** غم‌زدا(ی) *кит., ниг.* **ғамгусор**.

**ҒАМИДА** غمیده ғамзада, ғамолуд.

**ҒАМИДАДИЛ** غمیده‌دل дилношод, дилтанг, малул.

**ҒАМИН** غمین *ниг.* **ғамгин**.

**ҒАМӢ** غمی *ниг.* **ғамгин**.

**ҒАМКАДА** غمکده ғамхона, кулбаи эҳзон.

**ҒАМКОҲ** غم‌کاه коҳандаи ғам, коҳишдиҳандаи ғам.

**ҒАММОЗ** *а.* غمّاز 1. ғамзакунанда, ғамзагар. 2. *маҷ.* суханчин, хабаркаш.

**ҒАММОЗАК** غمّازک 1. қаровулаки шасти моҳигирӣ. 2. аломати шинокунандаи лангардор барои нишондиҳии ҷойҳои чуқури дарё.

**ҒАММОЗӢ** غمّازی 1. ғамзагарӣ; бисёр нозу карашма кардан. 2. суханчинӣ, хабаркашӣ.

**ҒАМНОК** غمناک 1. *ниг.* **ғамгин**. 2. ғамовар, ҳузнангез: **ҳикояҳои ғамнок**.

**ҒАМНОКӢ** غمناکی *ниг.* **ғамгинӣ**.

**ҒАМНОМА** غمنامه дафтар ва китобе, ки дар он ғаму андӯҳи касе зикр шудааст, номаи ғам.

**ҒАМОБОД** غم‌آباد 1. ҷои ғаму андӯҳ. 2. *маҷ.* дунё, ҷаҳон.

**ҒАМОВАР** غم‌آور ғамангез, ҳузновар.

**ҒАМОЛУД** غم‌آلود ғамгин, андӯҳгин.

**ҒАМОЛУДА** غم‌آلوده *ниг.* **ғамолуд**.

**ҒАМОМЕЗ** غم‌آمیز омехта бо ғам, ғамолуд.

**ҒАМОШОМ** غم‌آشام он ки зиёд ғам мехӯрад, ғамхӯранда.

**ҒАМПАРАСТ** غم‌پرست он ки аз рӯи хусусиятҳои равониву рӯҳӣ ғам хӯрданро дӯст медорад.

**ҒАМПАРВАР** غم‌پرور дар ғам парваришёфта, ҳамеша ғамгин.

**ҒАМРАСИДА** غم‌رسیده андӯҳзада, ғамзада.

**ҒАМРӮЗӢ** غم‌روزی он ки дар зиндагӣ фақат ғаму кулфат дидааст.

**ҒАМСАРО** غم‌سرا *ниг.* **ғамкада**.

**ҒАМСӮЗ** غم‌سوز он ки ё он чи ғамро нобуд мекунад, ғамзудо, ғамбардор.

**ҒАМУС** غمس *кит.* дурӯғин, савганди дурӯғин.

**ҒАМФАРСО** غم‌فرسا *ниг.* **ғамзудо**.

**ҒАМФАРСУДА غمفرسوده** касе, ки аз ғами зиёд фарсуда шудааст, фарсудаи ғам, ғамзада.

**ҒАМФИЗО غمفزا** *ниг.* **ғамафзо**.

**ҒАМХОНА غمخانه** хонае, ки дар он ғам ҳукмфармост, ғамкада, кулбаи эҳзон.

**ҒАМХОР غمخوار** он ки ғами касеро мехӯрад, дилсӯз, мушфиқ, меҳрубон: **зани ғамхору меҳрубон, модари ғамхору дилсӯз, мураббияи ғамхору мушфиқ, роҳбари сахтгиру ғамхор, хоҳари меҳрубону ғамхор, мӯнису ғамхор будан**.

**ҒАМХОРА غمخواره** *ниг.* **ғамхор**.

**ҒАМХОРАГӢ غمخوارگی** ғамхорӣ, дилсӯзӣ, ғамхӯрандагӣ.

**ҒАМХОРӢ غمخواری** ғами касеро хӯрдан; дилсӯзӣ, меҳрубонӣ; навозишгарӣ (*ба касе*); **ғамхорӣ кардан** ғами касе ё чизеро хӯрдан; фикр ё коре кардан барои некӯаҳволӣ ва беҳбудии касе; меҳрубонӣ кардан.

**ҒАМХОРОНА غمخوارانه** дилсӯзона, меҳрубонона; бо дилсӯзӣ, бо меҳрубонӣ: **муносибати ғамхорона**.

**ҒАМХӮР غمخور** *ниг.* **ғамхор**.

**ҒАМХӮРӢ غمخوری** *ниг.* **ғамхорӣ**.

**ҒАМШАРИК غمشریک** шарики ғами касе; дӯсти ғамгусор, ҳамдард.

**ҒАН غن** *ниг.* **ғанг** II.

**ҒАНАБ غنب** хоби андак, хоби сабук; аввали хоб, пинак, ғанав; **ғанаб бурдан** андак ба хоб рафтан, пинак рафтан; **ғанаб кардан** *ниг.* **ғанаб бурдан**.

**ҒАНАВ غنو** 1. *асоси замони ҳозира аз* **ғунудан**. 2. *ниг.* **ғанаб**.

**ҒАНАВИДАН غنویدن** *ниг.* **ғунудан**.

**ҒАНАК غنک** *лаҳҷ.* ғарами гандум ё ҷави даравида; **ғанак задан** бандҳои (дарзаҳои) ғалларо ғарам карда чидан.

**ҒАНАМ** *а.* **غنم** *кит.* 1. гӯсфанд. 2. гӯсфандон, рамаи гӯсфандон.

**ҒАНГ** I **غنگ** *кит.* овози баланд.

**ҒАНГ** II **غنگ** *кӯҳн.* тири ҷувоз; санги ба тири ҷувоз басташуда.

**ҒАНГ** III **غنگ** навдаҳои хушкшудаи тут, ки кирмак баргҳояшро хӯрда дар он пилла танидааст.

**ҒАНИМ** *а.* **غنیم** душман, хасм, рақиб.

**ҒАНИМАТ** *а.* **غنیمت** 1. моли дар ҷанг аз душмани мағлуб гирифташуда; **ғанимат афтодан** ба даст даромадани моле ба ғанимат; **ғанимат гирифтан** ба даст даровардани моле ба ғанимат; **ба ғанимат афтодан** моли ғаниматгирифтаи касе шудан, моли ғанимати касе шудан. 2. *киноя аз* ҳар чизи бе меҳнат ва ба осонӣ ба даст даромада. 3. *маҷ.* ҳар чиз ва фурсати ба кас мусоид, ки дар он дам дастрас буда, вале зуд аз даст рафтанаш мумкин аст: **дам ғанимат, фурсат ғанимат, дуои падар ғанимат аст; ғанимат донистан** лаҳзаи мувофиқ шумурдан; фоида бурдан аз чизе ва даме, ки муяссар аст: **ғанимат шумурдан** аз имконият истифода кардан; лаҳзаи мувофиқро аз даст надодан; **фурсатро ғанимат шумурдан // фурсатро ғанимат донистан** мавқеъро мусоид шумурдан; аз вақти мусоид истифода бурдан; **ҷони худро ғанимат шумурдан** ба зинда мондани худ шукр кардан ва аз он истифода намудан; **элак баҳона, дидор ғанимат** (*мақ.*) дар мавриди чизеро баҳона карда, ба дидор расидани касе мегӯянд.

**ҒАНИМАТӢ غنیمتی** *мансуб ба* **ғанимат**; **чизи ғаниматӣ** ҳар чизи ба таври ғанимат ба даст даромада.

**ҒАНӢ** *а.* **غنی** бой, давлатманд, доро, тавонгар, сарватманд; дорои ҳама чиз, бениёз; **синфи ғанӣ** синфи доро, синфи тавонгар; **ғанӣ кардан** бой гардонидан; **ғанӣ шудан** доро гаштан.

**ҒАНО** *а.* **غنا** *кит.* давлатмандӣ, боигарӣ, тавонгарӣ; **арбоби ғано** аҳли сарват, давлатмандон.

**ҒАНОВАТ** *а.* **غناوت** *нав.* боигарӣ, давлатмандӣ, сарватмандӣ.

**ҒАНОИМ** *а.* **غنائم** *кит., ҷ.* **ғанимат** 1.

**ҒАНҶ غنج** *кит.* ҷувол.

**ҒАНҶОЛ غنجال** *кит.* 1. меваи норасидаи турш-

таъм *(ангур, анор, себ ва г)*. 2. ҳаббулмулук *(як навъи меваи турш)*.

**ҒАНҶОР** غنجار *кит.* гулгуна ва ғоза, ки занон барои зебоӣ ба рӯй мемоланд.

**ҒАР** غر 1. зани бадахлоқ, зани сабукпо. 2. марди фосиқ, занбоз. 3. *кит.* одами бад, бадкор.

**ҒАРАЗ** *а.* غرض 1. матлаб, мурод, мақсад, манзур; **ғараз аз тушбера гӯшт хӯрдан аст** (*зарб.*). 2. қасд, оҳанг, иштиёқ. 3. нияти ниҳонии бад ба зиёни касеву ба манфиати худ; **ғарази шахсӣ** а) нафъи худро дар назар доштан; б) кинаварзӣ бо касе; **ғараз доштан** а) қасде доштан; б) суди худу зиёни дигареро ҷустан; в) кина доштан ба касе. 4. хулоса, алқисса.

**ҒАРАЗВАРЗӢ** غرض‌ورزی доштани қасде ба зиёни дигаре, душманӣ, кинаварзӣ.

**ҒАРАЗГӮЙ** غرض‌گوی он ки дар бораи касе бад мегӯяд, бадгӯй.

**ҒАРАЗДОР** غرض‌دار он ки ба касе қасди бад дорад, бадқасд; душман.

**ҒАРАЗӢ** غرضی *мансуб ба* **ғараз**; ғаразолуд.

**ҒАРАЗКОР** غرض‌کار бо ғарази шахсӣ коркунанда; бадқасд, бадният.

**ҒАРАЗКОРӢ** غرض‌کاری бо ғараз анҷом додани кор; бадқасдӣ, бадниятӣ.

**ҒАРАЗКОРОНА** غرض‌کارانه бо нияти бад, бадқасдона; барои манфиати шахсии худ.

**ҒАРАЗНОК** غرضناک 1. ғараздор, бадният, бадқасд: **одами ғаразнок**. 2. бадхоҳона, муғризона.

**ҒАРАЗНОКӢ** غرضناکی ғаразнок будан; бадниятӣ.

**ҒАРАЗОЛУД** غرض‌آلود ғаразомез, душманона.

**ҒАРАЗОМЕЗ** غرض آمیز *ниг.* **ғаразолуд**.

**ҒАРАМ** غرم тӯдаи ба як ҷо ҷамъовардаи растаниҳо ва чизҳои дигар: **ғарами беда, ғарами гандум, ғарами ҳезум; ғарами пахта** пахтаи дар як ҷо баланд рехташуда; **ғарам-ғарам** ғарамҳои бисёр; **ғарам кардан** дар як ҷо ҷамъ оварда теппа кардан, тӯда кардан (*растаниҳои даравидаро*); болои ҳам ба як ҷо гузошта тӯб кардани чизҳои гуногун.

**ҒАРАМЗОР** غرمزار 1. майдончае, ки дар он ғаллаи даравидашударо ғарам мекунанд. 2. қитъаи он замин, ки дар он ҷо шохаҳо ва навдаҳои дарахтонро ғун мекунанд.

**ҒАРАНГ** غرنگ *кит.* садои гиря; садое, ки дар вақти гиря кардан дар гулӯ мепечад, садои гиряи гулӯгир; нолаву зорӣ дар ҳолати гиря, гирён.

**ҒАРБ** *а.* غرب 1. яке аз чор самти уфуқ, ки ҷои фурӯ нишастани офтоб аст; *муқоб.* **шарқ**. 2. сарзамине, ки дар ғарб воқеъ шудааст (*мас.*, *Аврупо нисбат ба Осиё*), мағрибзамин: **мамлакатҳои Ғарб**.

**ҒАРБӢ** غربی 1. *мансуб ба* **ғарб**; *муқоб.* **шарқӣ**: **самти ғарбӣ, тарафи ғарбӣ**. 2. сокини мамлакати Ғарб, мағрибӣ; аврупоӣ; **ғарбӣ-шимолӣ** самти воқеъ дар байни ғарб ва шимол: **боди ғарбӣ-шимолӣ**; **ғарбӣ-ҷанубӣ** самти воқеъ дар байни ғарб ва ҷануб.

**ҒАРБПАРАСТ** غرب‌پرست он ки таҳти таъсири тафаккур, фарҳанг ва тамаддуни кишварҳои ғарбӣ қарор гирифтааст, парастишкунандаи Ғарб.

**ҒАРБПАРАСТӢ** غرب‌پرستی парастиши Ғарб.

**ҒАРВ** غرو *кит.* най, қамиш.

**ҒАРҒАР** *а.* غرغر *кит.* гулӯ.

**ҒАРҒАРА** I *а.* غرغره 1. гардонидани об дар гулӯ, тоза кардани ҳалқ ва гулӯ. 2. *калимаи тақлиди овози* даҳоншӯӣ; **ғарғара кардан** ба даҳон об гирифта, чайқонида партофтан (*барои пок шудани гулӯ ва даҳону дандон*).

**ҒАРҒАРА** II *а.* غرغره *тех.* асбоби ғалтакмонанди чӯбин ё оҳанин, ки ба вай арғамчин, симтаноб ё занҷир гузаронида чизҳои вазнинро мебардоранд.

**ҒАРИБ** *а.* غریب 1. аҷиб, бадеъ, ғалатӣ; чизи нав ва нодир; **аҷибу ғариб** шигифтовар, аҷоиб. 2. мусофир; дурафтода аз ватан, аз хонумон ҷудо, бе ёру диёр. 3. *маҷ.* бекас; бечора; ◊ **шоми ғарибон** а) *кит.* аввалин шаби мотам баъди дафн; б) шаби пурғаму андӯҳи ҳиҷрон ва танҳоӣ; **ба хона шеру ба майдон ғариб будан** *ниг.* **хонашер (-и майдонғариб)**.

**ҒАРИБА** *а.* غریبه *муаннаси* **ғариб**.

**ҒАРИБАК** غریبک *шакли тасғир ва навозишии* **ғариб**.

**ҒАРИБГӮР** غریب‌گور он ки дар ғурбат мемирад ва дафн мешавад, мусофирхок.

**ҒАРИБДӮСТ** غریب‌دوست он ки ба касони ғарибу бенаво ёрӣ медиҳад, мусофирпарвар, ғарибнавоз.

**ҒАРИБДӮСТӢ** غریب‌دوستی мусофирпарварӣ, ғарибпарварӣ.

**ҒАРИБЗОДА** غریب‌زاده 1. он ки аз ғариб зода шудааст. 2. *маҷ*. ҳаромзода.

**ҒАРИБИСТОН** غریبستان 1. макони ғарибон. 2. *маҷ*. гӯристон.

**ҒАРИБӢ** غریبی 1. ғариб будан, зиндагии дур аз ватан, дурӣ аз ватан, мусофирӣ, ғурбат; **дар ғарибӣ** дур аз ватан, дар ғурбат. 2. бекасӣ, танҳоӣ; **ғарибӣ кашидан** мусофириро аз сар гузаронидан; азоби дурӣ аз ватан ва бекасиро дидан; **дар ғарибӣ афтодан** аз ватан дур афтодан. 3. *кит.* **ғаробат**.

**ҒАРИБКУШ** غریب‌کش одами бераҳм ва сангдил; *муқоб*. **ғарибдӯст**.

**ҒАРИБМАРГ** غریب‌مرگ **:ғарибмарг шудан** дар ғарибӣ ҷон додан.

**ҒАРИБНАВОЗ** غریب‌نواز *ниг*. **ғарибдӯст**.

**ҒАРИБНАВОЗӢ** غریب‌نوازی *ниг.* **ғарибдӯстӣ**.

**ҒАРИБОНА** غریبانه *мансуб ба* **ғариб**; муносиби ғариб; ба тарзи ғарибон: **нолаи ғарибона; шоми ғарибона** *ниг.* **ғариб (шоми ғарибон)**.

**ҒАРИБПАРВАР** غریب‌پرور *ниг*. **ғарибдӯст**.

**ҒАРИБПАРВАРӢ** غریب‌پروری *ниг.* **ғарибдӯстӣ**.

**ҒАРИБХОНА** غریب‌خانه хонаи ғарибон, мусофирхона; хонаи хароб ва бечизу чора.

**ҒАРИЗ** غریز *кит.* ҳилм, бурдборӣ; сабру тоқат, нармдилӣ, лутфу меҳрубонӣ.

**ҒАРИЗА** *а.* غریزه 1. сиришт, табиат, табъ. 2. *биол.* истеъдоди фитрӣ; завқи табиӣ, хислати модарзоди ҷонварон.

**ҒАРИЗАГАРОӢ** *нав.* غریزه‌گرائی мактаби равоншиносӣ, ки асоси фаъолияти инсонро бар пояи ғаризӣ марбут медонад.

**ҒАРИЗӢ** غریزی 1. *мансуб ба* **ғариза**. 2. табиӣ, зотӣ, ҷибиллӣ; **ҳарорати ғаризӣ** гармии табиии бадан.

**ҒАРИҚ** *а.* غریق 1. ғарқшуда, ғӯтида, фурӯрафта дар об. 2. *маҷ.* ғӯтаваршуда ба чизе, бандшуда ба чизе; тамоман дар иҳотаи чизе монда; **ғариқи ғусса** ғамгин, андӯҳгин; **ғариқи баҳри навмедӣ** тамоман ноумедшуда.

**ҒАРИМ** *а.* غریم *кит.* 1. қарздор, вомдор, мадюн. 2. қарздода, вомдода.

**ҒАРИН** غرین *кит*. ғуранда (*сифати шер*); **шери ғарин** шери ғуранда, шери жиён.

**ҒАРӢ** غری ғар будан; бадахлоқӣ, фосиқӣ, фоҳишагӣ; ◊ **ҳам ғариву ҳам пешхезӣ** дар мавриде гуфта мешавад, ки шахсе кори баде карда, баъд пешхезӣ мекунад ё худ кори ношоистае карда, аз дигарон даъвогар мешавад.

**ҒАРҚ** *а.* غرق 1. ғӯтавар шудан дар об, фурӯ рафтан ба об; зери об монда нобуд шудан; **ғарқ кардан** дар об ғӯтондан, ба об фурӯ равонда нобуд кардан; **ғарқ шудан** ба об ғӯтидан, фурӯ рафтан дар об; зери об монда нобуд шудан. 2. *маҷ.* саросар фарогирифта бо чизе; ғӯтида дар чизе: **ғарқи гул, ғарқи нур, ғарқи обу арақ, ба дурру марворид ғарқ шудан**…; **ғарқи табассум** пур аз табассум, пуртабассум; **ғарқи хун //ғарқ дар хун** оғушта ба хун, ба хун олуда; хуншоршуда; **ғарқи ҳусну ҷамоли худ** шефтаву ғарра ба зебоии худ; **ғарқ пухтан** тамоман пухтан, яксара пухта расидани мева; **ғарқи** *чизе ё коре* **будан** а) тамоман фарогирифта будан бо чизе; пур аз чизе будан (*мас., нур, торикӣ*…); б) саргарми чизе будан, сахт банд будан бо чизе ё коре (*мас., сӯҳбат, тамошо, фикру хаёл*…); в) тамоман додашуда будан ба коре; **ғарқи** *чизе* **кардан** фаро гирондан бо чизе; пур аз чизе кардан; **ғарқи** *чизе ё коре* **шудан** а) саросар фарогирифта шудан, тамоман пӯшида шудан бо чизе; б) саргарми чизе шудан, сахт банд шудан бо коре (*мас., мутолиа, сӯҳбат, тамошо, фикру хаёл*…); в) тамоман дода шудан ба коре; **ғарқи дарёи муроқиба будан** *кит.* бо фикру зикри Худо банд шудан; **ғарқи обу арақ шу-**

**дан (гаштан) //ба обу арақ ғарқ шудан** дар зери обу арақ мондан, сахт арақ кардан; **ғарқи хоб будан** дар хоби сахт будан, сахт дар хоб будан; **ғарқи хун будан** бо хун оғушта будан, қатлу куштор ҳукмфармо будан; **ғарқи хун шудан** оғушта ба хун шудан; кушта шудан; **ба (дар) баҳри** *чизе* **ғарқ будан** *ниг.* **ғарқи** *чизе ё коре* **будан; ба (дар) дарёи** *чизе (коре)* **ғарқ шудан** *ниг.* **ғарқи** *чизе ё коре* **шудан** ғарқи тамошо шудан; **ба хоб ғарқ кардан** сахт хобонидан, сахт хоби касеро бaрондан; **ба (дар)** *чизе* **ғарқ кардан** *ниг.* **ғарқи** *чизе* **кардан; ба (дар)** *чизе* **ғарқ шудан** *ниг.* **ғарқи** *чизе* **шудан; ба хун ғарқ шудан** *ниг.* **ғарқи хун шудан**.

**ҒАРҚА** *а.* غرقه 1. ғарқшуда, ғариқ, ғӯтида. 2. *маҷ.* ғарра, мағрур; **ғарқа дар хун** оғушта ба хун, ғарқи хун; **ғарқа шудан (гаштан)** а) ғӯтидан, фурӯ рафтан дар об; б) *маҷ.* саргарми чизе шудан, сахт банд шудан бо коре.

**ҒАРҚАГОҲ** غرقه گاه маҳалли ғарқ шудан.

**ҒАРҚОБ** غرقاب ҷои чуқури об, ки касро ғарқ мекунад; гирдоб.

**ҒАРҚОБА** غرقابه *ниг.* **ғарқоб**

**ҒАРҚПУХТА** غرقپخته *сифати феълии замони гузашта аз* **ғарқ пухтан**; тамоман пухта, пурра пухта расида: **зардолуи ғарқпухта**.

**ҒАРҚШАВАНДА** غرقشونده *сифати феълии замони ҳозира аз* **ғарқ шудан**; он ки дар ҳолати фурӯ рафтан ба об аст.

**ҒАРҚШУДА** غرقشده *сифати феълии замони гузашта аз* **ғарқ шудан**; ғӯтида, ғариқ, фурӯрафта ба об: **киштии ғарқшуда, ғарқшудагон**.

**ҒАРОБА** غرابه *кит.* обдон, зарфи обгирӣ, бидон.

**ҒАРОБАТ** *а.* غرابت *кит.* аҷибу ғариб ва бадеъу нодир будан, ҷолибӣ.

**ҒАРОИБ** *а.* غرايب 1. *ҷ.* **ғариб**. 2. аҷоиб, диққатҷалбкунанда: **афсонаи ғароиб, достони ғароиб; ғароиби табиат** ҳодисаҳои тааҷҷубовари табиат; **аҷоибу ғароиб** чизҳои тааҷҷубовар, чизҳои аҷиб ва нодир: **намоишҳои аҷоибу ғароиб, хобҳои аҷоибу ғароиб, саргузаштҳои аҷоибу ғароиб**.

**ҒАРОИБОТ** *а.* غرايبات *ҷ.* **ғароиб; аҷоиботу ғароибот//аҷоибот ва ғароибот** чизҳои аҷоибу ғароиб.

**ҒАРОМАТ** *а.* غرامت *кит.* 1. он чи пардохтани он лозим бошад, товон; товондиҳӣ. 2. ҳасрату надомат, пушаймонӣ.

**ҒАРОРА** غراره *кит.*, *ниг.* **ғарғара**.

**ғарош** غراش *асоси замони ҳозираи* **ғарошидан**.

**ҒАРОШ** غراش *кит.* 1. ҷароҳате, ки аз харошидан пайдо мешавад, харош. 2. *маҷ.* қаҳру ғазаб, хашм. 3. *маҷ.* андӯҳу ғам.

**ҒАРОШИДАН** غراشيدن *кит.* 1. харошидан. 2. *маҷ.* хашмгин ва қаҳролуд шудан.

**ҒАРРА** *а.* غرّه густох; мағрур, мутакаббир; фирефтаи молу мансаб ва зӯри худ; **ғарра шудан** фирефта шудан; ба чизи ботил мағрур шудан.

**ҒАРРАС//ҒАРРОС** غرّس//غرّاس *калимаи тақлиди* овози мотори мошин *ва ғ.*: **ғаррас задан (-и мошин)**.

**ҒАРРАСУТУН** غرّەستون сутуни нақшу нигордор; сутуни ҳашаматнок.

**ҒАРРО** *а.* غرّا *кит.* 1. сафеду равшан; тобон, дурахшон. 2. олӣ, барҷаста: **байти ғарро, қасидаи ғарро**.

**ҒАРРОС** غرّاس *ниг.* **ғаррас**.

**ҒАРС** *а.* غرس *кит.* 1. дарахт шинондан, дарахтшинонӣ. 2. дарахти нав шинондашуда, ниҳол.

**ҒАРФ** *а.* غرف *кит.* паймона, зарфи паймона барои чен кардани гандум, орд *ва ғ.*

**ҒАРЧ** غرچ 1. порчаи чарми реза-реза, ки барои садо баровардан дар таги пойафзор гузошта медӯзанд. 2. пойафзоре, ки дар вақти роҳгардӣ садои ғарч-ғарч мебарорад: **мӯзаи ғарч, туфлии ғарч**.

**ҒАРЧА** غرچه *кит.* нодон, бефаҳм, аблаҳ.

**ҒАРЧ-ҒАРЧ** غرچغرچ *калимаи тақлиди* овози пойафзор дар вақти роҳгардӣ болои барф *ва м.ин.*

**ҒАСАЁН** *а.* غثيان *кит., тиб.* беҳузурии меъда.

**ҒАСАҚ** *а.* غسق *кит.* шом, торикии аввали шаб.

**ҒАСБ** *а.* غصب чизи каси дигарро бо зўрӣ кашида гирифтан; **ғасб кардан (намудан)** бо зўр чизеро кашида гирифтан.

**ҒАСБАН** *а.* غصباً ба зўрӣ (зўран) гирифтан чизи касеро.

**ҒАСБӢ** غصبی *мансуб ба* **ғасб**; чизи зўран гирифташуда.

**ҒАСЁН** *а.* غثیان *ниг.* **ғасаён**.

**ҒАССОЛ** *а.* غسّال покшўй, мурдашўй.

**ҒАССОЛХОНА** غسّالخانه хонае (ҷое), ки барои шустани майит омода месозанд.

**ҒАСУЛ** *а.* غسول *кит.* шўянда ва поккунанда, обе, ки ба он шустушў мекунанд.

**ҒАФАБАНД** غفه‌بند гулўбанди аз тилло ё нуқра сохташуда, ки занон барои зинат ба гардан меовезанд.

**ҒАФИР** *а.* غفیر *кит.* бисёр, анбўҳ.

**ҒАФЛАТ** *а.* غفلت 1. бехабарӣ, фаромўшӣ, ғофилӣ; бепарвоӣ. 2. нодонӣ, ҷаҳолат; **дар ғафлат будан** бехабар будан, ғофил мондан; **дар ғафлат мондан** бехабар мондан, ғофил мондан; **дар (ба) ғафлат монондан** а) *шакли бавоситаи* **дар ғафлат мондан**; б) аз бехабарии касе истифода бурдан, касеро ғофилгир кардан; ◊ **хоби ғафлат** ниҳояти бехабарӣ ва ҷаҳолату нодонӣ; *ба тариқи истиора*: **аз хоби ғафлат бедор кардан, аз хоби ғафлат бедор шудан; дар ғафлат ёфтан** аз бехабарии касе истифода кардан; ғофилгир кардан; **чашми** *касеро* **ғафлат бурдан** хоби касе бурда мондан, касеро ғайричашмдошт хоб бурдан.

**ҒАФЛАТАН** *а.* غفلتاً//غفلةً дар ғафлат монда, бехабарона; ногаҳон, банохост.

**ҒАФЛАТАНДЕШ** غفلت‌اندیش 1. ҷоҳил, ақибмонда. 2. кўҳнапараст, мутаассиб.

**ҒАФЛАТБУРДА** غفلت‌برده *ниг.* **ғафлатзада**.

**ҒАФЛАТВАРЗ** غفلت‌ورز *ниг.* **ғафлатпеша**.

**ҒАФЛАТЗАДА** غفلت‌زده ғофил, бехабар, нодон, дар ҷаҳолатмонда.

**ҒАФЛАТӢ** غفلتی дар ғафлатмонда, бехабар; бепарво, бепарвофалак.

**ҒАФЛАТКОР** غفلت‌کار *ниг.* **ғофил**.

**ҒАФЛАТКОРӢ** غفلت‌کاری *ниг.* **ғофилӣ**.

**ҒАФЛАТОБОД** غفلت‌آباد *кит.*, *маҷ.* коинот, олам.

**ҒАФЛАТПАРАСТ** غفلت‌پرست *ниг.* **ғафлатандеш**.

**ҒАФЛАТПЕША** غفلت‌پیشه 1. он ки доим дар ғафлат мемонад, бехабар, ғофил; нодон. 2. бепарво.

**ҒАФС** غفس 1. ҳар чизи ҷуссааш пурра ва қавӣ, ситабр, кулуфт; фарбеҳ, тановар; **ғафсу ғўла** фарбеҳу қадпаст. 2. калон дар қутр; *муқоб.* **борик**: **арғамчини ғафс, ғўлаи ғафс, занҷири ғафс, сими ғафс, сутуни ғафс, химчаи ғафс**. 3. калон дар захомат, захим; сермағз, серқабат; *муқоб.* **тунук**: **девори ғафс, коғази ғафс, нони ғафс, чарми ғафс, шишаи ғафси ношикан**. 4. зич, ҷафс: **абри ғафс, дуди ғафс, чанги ғафс, қабати ғафси атмосфера**; **барфи ғафс** барфи зиёди ба рўи замин борида; **китоби ғафс** китоби дорои варақҳои зиёд; китоби ҳаҷман калон; **пардаи ғафс** пардаи аз матои зичбофта. 5. ғализ: **қаймоқи ғафс, шири ғафс**. 6. ғулӣ, сермўй: **абрўвони ғафс, бурути ғафс**. 7. *маҷ.* дурушт, дағал, хашин; овози бам: **овози ғафс, садои ғафс**; **гардани ғафс** гардани кулуфт, гардани фарбеҳ; *муқ.* **гарданғафс; лаби ғафс** лаби сергўшт; *муқ.* **лабғафс (лабдўл); сояи ғафс** сояе, ки ягон ҷои нургузар надорад, сояи пурра; **хати ғафс** хати бо қалами калон кашидашуда; **ғафс кардан** а) сермағзу серқабат кардан; б) ғализ кардан; **ғафс шудан** а) ситабру фарбеҳ шудан; б) ғализ шудан; ◊ **ҳамёни ғафс** ҳамёни серпул.

**ҒАФСБАДАН** غفس‌بدن фарбеҳтан, бузургтана, кулўлатан.

**ҒАФСӢ** غفسی 1. захомат дар қутр ва дар қабат; ғафс будан, пурҷуссагӣ; *муқоб.* **борикӣ** *ва* **тунукӣ: ғафсии арғамчин, ғафсии танаи дарахт, ғафсии нон, ғафсии барф, ғафсии қишри замин**. 2. зичӣ, ҷафсӣ. 3. ғализӣ, ғилзат: **ғафсии чизҳои обакӣ**.

**ҒАФСОВОЗ** غفس‌آواز он ки овозаш ғафс аст; дағаловоз.

**ҒАФСПӮСТ** غفس‌پوست *ниг.* **пӯстғафс**.

**ҒАФССАДО** غفس‌صدا садояш ғафс: **асбоби мусиқии ғафссадо**.

**ҒАФСТАНА** غفس‌تنه танааш ғафс, пуррачусса.

**ҒАФУР** *а.* غفور *кит.* бахшандаи гуноҳ, афвкунанда, омурзанда (*сифати Худо*).

**ҒАФФА** غفه *кит.* пӯстини бисёр мулоим аз бараи ҷингиламӯ.

**ҒАФФОР** *а.* غفّار *кит.* он ки аз гуноҳҳо дармегузарад, бисёр афвкунанда, бахшоянда, омурзишкунанда (*сифати Худо*).

**ҒАФФОРӢ** غفّاری бахшояндагӣ, афвкунандагӣ.

**ҒАҶАР-ҒАҶАР** غجرغجر *калимаи тақлиди* овози дағали соиш хӯрдани ду чизи сахт.

**ҒАҶАРРОС** غجرّاس *ниг.* **ғаҷар-ғаҷар**.

**ҒАШ** I *а.* غش 1. беҳушӣ; бехуд шудан аз шиддати хашм, асабоният; **ғаш кардан** аз хуш рафтан; **ғаш карда гиристан** сахт ва беист гиристани кӯдак. 2. хиратабъӣ, гирифтагии хотир; парешон, хавотир: **дили** *касе* **ғаш будан;** ◊ **ғаши** *касе* **омадан** аз сухан ё кори касе асабонӣ ва хашмгин шудан, ба танг омадан; **ғаши** *касеро* **овардан** тарзи *бавоситаи* **ғаши** *касе* **омадан**; бо гапе ё амале касеро ноpоҳат кардан, касеро ба танг овардан, касеро таҷанг ва бадқаҳр кардан; **ба ғаши** *касе* **расидан** асаби касеро вайрон кардан хостан; **дили** *касе* **ғаш кардан** нороҳат ва хавотир шудан; **дили** *касеро* **ғаш кардан** касеро нороҳат ва хавотир кардан.

**ҒАШ** II *а.* غش нопокӣ, олоиш; омезиши чизи паст бо чизи гаронбаҳо; **ғилу ғаш** *ниг.* **ғил**.

**ҒАШ(Ш)** غش тазвир, макр, риёкорӣ, хиёнат.

**ҒАШАМШАМ** غشمشم диловез, бебок.

**ҒАШГИР** غشگیر василаи филизӣ ё чӯбӣ ё монанди инҳо бо сурати амуд барои бо ҳам нигоҳ доштани радифи китобҳо ва пешгирӣ аз афтидани онҳо.

**ҒАШҒОВ** غش‌غاو 1. ғажгов, гови кӯҳӣ, қутос. 2. мангулае, ки аз мӯи думи ин гов месохтанд ва дар сари найзаҳо мебардоштанд.

**ҒАШДОР** I غش‌دار шахси бехудшаванда, зиёндор, ҷунундор, саръзада.

**ҒАШДОР** II غش‌دار омехта бо чизе, нопок.

**ҒАШЁН** *а.* غشیان нороҳатӣ, гирифтагии хотир; **ғашёни дил** а) дилбеҳузурӣ, дилбеҷошавӣ; б) бехуд шудан аз шиддати хашму ғазаб.

**ҒАШӢ** *а.* غشی беҳушӣ; **ғашӣ кардан** беҳуш шудан, аз худ рафтан, дил бехуд шудан.

**ҒАШМ** *а.* غشم зулм, ситам.

**ҒАШНОК** غش‌ناک *ниг.* **ғашдор** I; **гиряи ғашнок** гиряи сахт ва беист.

**ҒАШОВА** *а.* غشاوه *ниг.* **ғишова**.

**ҒАШОВАР** غش‌آور дилбеҷокунанда, нороҳаткунанда; нофорам.

**ҒАШУМ** *а.* غشوم ситамкор, золим.

**ҒАЮР** *а.* غیور 1. боғайрат, серғайрат; далер ва шуҷоъ, боҳамият. 2. рашкдор, рашкин, ҳасуд.

**ҒАЮРӢ** غیوری 1. ғайрат; серғайратӣ; далерӣ, шуҷоат. 2. рашк, ҳасад.

**ҒАЮРОНА** غیورانه боғайратона, бо ғайрату кӯшиши зиёд; далерона, шуҷоатмандона.

**ҒЕВ** غیو садои баланд, бонг; **ғеву ғирев** шӯру ғавғо.

**ҒЕЖИДАН** غیژیدن *ниг.* **ғеҷидан**.

**ҒЕЖОН(И)ДАН** غیژاندن//غیژانیدن *ниг.* **ғеҷон(и)дан**.

**ғел** غیل *асоси замони ҳозира аз* **ғелидан.**

**ҒЕЛ** غیل **:ғел задан** а) аз паҳлу ба паҳлу гаштан, ғелидан; б) болои чизе дароз кашида хобидан; ба чизе жӯлида хобидан.

**ҒЕЛАК** غیلک 1. чизи гирдаи ғелон: **санги ғелак**. 2. гӯшти кӯфта кулӯла кардашуда, ки дар угро ва баъзе таомҳои дигар андохта мепазанд; **хамирро ғелак кардан** аз хамир лӯндачаҳо сохтан.

**ҒЕЛАККАБОБ** غیلک‌کباب кабоб аз гӯшти кӯфта.

**ҒЕЛАКШӮРБО** غیلک‌شوربا шӯрбое, ки дар он гӯшти ғелак андохта мепазанд.

**ҒЕЛАНДА** غیلنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **ғелидан**; ғелон, ғелзананда.

**ҒЕЛҒЕЛАК** غيلغيلک 1. *гуфт.* ғелоғел, ғелон-ғелон. 2. як навъ бозии бачагон, ки ғелида-ғелида бозӣ мекунанд.

**ҒЕЛҒЕЛОН** غيلغيلان *ниг.* **ғелон-ғелон**.

**ҒЕЛИДА** غيليده *сифати феълии замони ҳозира аз* **ғелидан**; **ғелида-ғелида** дар ҳолати ғелидан, ғелон: **ғелида-ғелида поин афтидан**; **ғелидаву ҷӯлида** ғел задаву олуда (ба регу хок); **ғелида гирифтан** аз фурсат истифода бурда дароз кашидан, хобидан дар рӯи чизе, ғел задан; **ғелида омадан** ғелон омадан; **ғелида рафтан** нохост тоб хӯрдаву чарх зада ғалтидан.

**ҒЕЛИДАН** غيليدن 1. аз паҳлу ба паҳлу гирд гаштан, ғел задан. 2. тоб хӯрдаву чарх зада ғалтидан, афтидан. 3. ҷӯлида хобидан. 4. хобидан, дароз кашидан (*рӯи чизе*), ғел задан. 5. *маҷ.* ғалт зада ҷорӣ шудан; ◊ **аз табақ ғелидан** а) аз худ рафтан, ёзидан; б) аз ҳад гузарондан.

**ҒЕЛИШ** غيلش *исми феълӣ аз* **ғелидан**; ғелон афтидан, паиҳам ғелида рафтан.

**ҒЕЛОҒЕЛ** غيلاغيل дар ҳолати ғелидан, ғелон-ғелон; ғелида-ғелида.

**ғелон** غيلان *асоси замони ҳозира аз* **ғелондан**.

**ҒЕЛОН** I غيلان *феъли ҳол ва сифати феълии замони ҳозира аз* **ғелидан**; ғеланда, чарх задараванда: **сангҳои ғелон**; **ғелон-ғелон** а) дар ҳолати ғелидан; паиҳам ғелида: **ғелон-ғелон рафтан**; б) *ниг.* **ғелғелак** 2.

**ҒЕЛОН** II غيلان навъе аз буттаи хордор, хори мағелон.

**ҒЕЛОН(И)ДАН** غيلاندن//غيلانيدن *феъли бавосита аз* **ғелидан**. 1. ғелон кардан, аз паҳлу ба паҳлу гардонда бурдан (*ё* овардан). 2. ғел занондан; ғалтондан.

**ҒЕҶИДА** غيجيده *сифати феълии замони гузашта аз* **ғеҷидан**; **ғеҷида-ғеҷида**, ғеҷон-ғеҷон, лағжида-лағжида; хазида-хазида; **ғеҷида рафтан** якбора лағжидан, ногаҳон лағжидан.

**ҒЕҶИДАН** غيجيدن 1. *ниг.* **лағжидан**; лағжида афтодан. 2. дар ҳолати нишастагӣ (аз ҷо барнахоста) бо ёрии дасту по роҳ рафтан (-и кӯдакон ва одамони шал).

**ғеҷон** غيجان *асоси замони ҳозира аз* **ғеҷондан**.

**ҒЕҶОН** غيجان 1. *феъли ҳол аз* **ғеҷидан**; **ғеҷон-ғеҷон** *ниг.* **ғеҷида-ғеҷида**. 2. ғеҷонак, лағжонак.

**ҒЕҶОНАК** غيجانک ҷое, ки пой намеистад ва ғеҷида меравад; лағжонак: **барфи ғеҷонак, яхи ғеҷонак**.

**ҒЕҶОН(И)ДАН** غيجاندن//غيجانيدن *тарзи бавоситаи* **ғеҷидан**; лағжонидан; лағжонда бурдан, аз ҷо набардошта ба ҷои дигар бурдани чизе.

**ҒЕША** غيشه *бот.* як навъ алафи чандинсолаи ботлоқӣ, ки баргҳои борики дароз дорад, қиёқ.

**ҒИБТА** *а.* غبطه *кит.* орзу кардан барои расидан ба чиз ё сифати хуби касе (*бо ҳисси нек*), ҳавас, таманно.

**ҒИД-ҒИД** غدغد *гуфт.* бо майдагапии бисёр шилқинӣ кардан, бисёр гап зада ҷақидан; хурдагирӣ.

**ҒИДӢ-ҒИДӢ** غدى غدى *гуфт.*, *ниг.* **ғид-ғид**.

**ҒИЁБ** *а.* غياب *кит., ниг.* **ғоиб**.

**ҒИЁС** *а.* غياث *кит.* 1. фарёдрас. 2. фарёдрасӣ.

**ҒИЖАК** غيژک асбоби тордори мусиқӣ, ки бо камонча навохта мешавад.

**ҒИЖ-ҒИЖ** غژغژ *калимаи тақлиди* овози расиши камонча ба тори ғижжак, соиши чархи ароба, тофтани ресмон дар чархресӣ *ва г.*

**ҒИЖЖАК** غيژک *ниг.* **ғижак**.

**ҒИЖЖАС//ҒИЖЖОС** غژّس//غژّاس *ниг.* **ғиж-ғиж: ғижжас задан**.

**ҒИЖИРРОС** غژرّاس *ниг.* **ғиҷиррос**.

**ҒИЗЗАС** غزّس *калимаи тақлиди овоз,* ки садои ҳаворо бо суръати баланд бурида рафтани чизе ё садои вазиши сахти бодро ифода мекунад: **ғиззаси тир, ғиззаси шамол, ғиззас задан**.

**ҒИЗО** *а.* غذا чизе, ки хӯрда мешавад ва ба тан қувват медиҳад, хӯрданӣ, хӯрок, таом, қут; **ғизо гирифтан** маводи барои мавҷудияти худ зарурро истифода кардан; **ғизо додан** а)

хӯрок додан; б) чизи барои парвариши растанӣ заруриро (*аз қабили* нурию пору) ба замини кишт додан; ◊ **ғизои маънавӣ** маводи қонеъкунандаи эҳтиёҷи маънавии одам, чизи зарурии фаъолият ва рушди олами ботинии инсон; **ғизои рӯҳӣ** *ниг.* **ғизои маънавӣ**.

**ҒИЗОБАХШ** غذابخش ғизодиҳанда: **нуриҳои ғизобахш**.

**ҒИЗОБАХШӢ** غذابخشی ғизодиҳандагӣ, ғизо бахшидан.

**ҒИЗОГИРӢ** غذاگیری ғизо гирифтан; ғизо: **ғизогирии растаниҳо**.

**ҒИЗОДИҲАНДА** غذادهنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **ғизо додан**; он чи ғизо медиҳад; ғизобахш; серғизо: **моддаҳои ғизодиҳанда**.

**ҒИЗОДИҲӢ** غذادهی *исми амал аз* **ғизо додан**; бо ғизо таъмин кардан.

**ҒИЗОДОР** غذادار он чи барои рушди ҷисм моддаи зарурӣ дорад; серғизо.

**ҒИЗОӢ** غذائی *мансуб ба* **ғизо**; хӯрданӣ: **гиёҳҳои ғизоӣ**.

**ҒИЗОКАШ** غذاکش хусусияти растаниҳое, ки ғизоро аз замин ба худ ҷазб мекунанд.

**ҒИЗОЛ** *а.* غزال 1. оҳу; оҳубара. 2. *маҷ.* маҳбуба, маъшуқа.

**ҒИЗОЛА** *а.* غزاله 1. оҳубараи мода. 2. *маҷ.* офтоб.

**ҒИЗОЛОНА** غزالانه монанд ба ғизол, ғизолвор: **чашмони ғизолона**.

**ҒИЗОНОК** غذاناک *ниг.* **ғизодор**.

**ҒИЗОНОКӢ** غذاناکی доро будан ба моддаҳои зарурии ғизоӣ.

**ҒИЗОХӮР** غذاخور хӯрандаи ғизо, истеъмолкунандаи ғизо.

**ҒИЗОХӮРӢ** غذاخوری 1. хӯрдани ғизо. 2. макон ва ҷои умумии ғизо хӯрдан, аз қабили таомхонаву ошхона *ва г.*

**ҒИЛ** غل **:ғилу ғаш** нопокӣ, олудагӣ; норасоӣ, камбудӣ.

**ҒИЛДИРАК** غلدرک *гуфт.* чарх, ғалтак: **ғилдираки ароба, ғилдираки трактор**.

**ҒИЛДИРАКДОР** غلدرک‌دار дорои ғилдирак, ба воситаи ғилдирак ҳаракаткунанда: **аробаи ғилдиракдор**.

**ҒИЛДИРАКСОЗ** غلدرک‌ساز *гуфт.* устои чархсоз, ғалтаксоз.

**ҒИЛЗАТ** *а.* غلظت *ниг.* **ғализӣ**.

**ҒИЛЗАТСАНҶ** غلظت‌سنج *физ.* асбоб барои муайян кардани ғафсии моеъ.

**ҒИЛЛ** *а.* غل 1. *кит.* кина. 2. *тиб.* парешонхотирӣ, бадҳолӣ.

**ҒИЛМАК** غلمک *лаҳҷ.* 1. норасида, хом, нопухта: **зардолуи ғилмак**. 2. ҳанӯз устухонаш шахнашуда; хурдсол: **бачаи ғилмак, ғилмаку шилмак**.

**ҒИЛМОН** I *а.* غلمان 1. *ҷ.* **ғулом**. 2. *д.* ҷавонписари хизматгузор дар ҷаннат.

**ҒИЛМОН** II غلمان *лаҳҷ.* гӯштбирёни саридастӣ пухташуда.

**ҒИЛОФ** *а.* غلاف пӯшиши аз чарм дӯхташуда, ё аз чизҳои дигар сохташуда, ки дар онҳо корд, шамшер, айнак, соат ва монанди инҳоро нигоҳ медоранд: **ғилофи айнак, ғилофи соат, ғилофи таппонча, кордро аз ғилоф баровардан, шамшерро аз ғилоф кашидан**; *муқ.* **ниём**.

**ҒИЛОФАК** غلافک 1. *шакли тасғири* **ғилоф**. 2. ғӯзаи лӯбиёву нахӯд, ки ҳосил дар дохили онҳо ҷо гирифтааст.

**ҒИЛОФБАНД** غلافبند миёнбанде, ки ба он ғилофи шамшер ё корд овехта мешавад.

**ҒИЛОФДОР** غلافدار чизи дамтез ё чизҳои дигар, ки ғилоф доранд: **корди ғилофдор, ханҷари ғилофдор**.

**ҒИЛОФӢ** غلافی **:ғилофӣ кардан** дӯхтани мағзӣ (лаблӯла) ба канори абраву астари кӯрпаву кӯрпача.

**ҒИЛҶ** غلج гиреҳи душворкушо, кӯргиреҳ.

**ҒИНГ//ҒИНГӢ** غنگ//غنگی **:ғингӣ гуфта натавонистан** ба гапи (эроди) касе ҷавобе ёфта натавонистан.

**ҒИНГАС//ҒИНГОС** غنگس//غنگاس *ниг.* **ғингғинг; ғингас задан (кардан)** ғинг-ғинг карда овоз баровардани магас *ва г.*

**ҒИНГ-ҒИНГ** غنگ‌غنگ *калимаи тақлиди овоз.* 1. садои пасти баъзе ҳашарот монанди пашша, занбӯр *ва г.*; ғингас (ғингос) кардани ҳашарот. 2. бо садои паст гап задани беморон ва пастовозон; **ғинг-ғинг кардан** бо майдагапӣ касеро безор кардан.

**ҒИНО** *а.* غنا *кит.* сурудхонӣ, суруд; нағма, оҳанг.

**ҒИНОГАР** غناگر сурудхон, сароянда, нағмагар.

**ҒИНОӢ** غنایی *кит., мансуб ба* **ғино**; **шеъри ғиноӣ** шеъри лирикӣ.

**ҒИРБОЛ** غربال *ниг.* **ғалбер**.

**ҒИР-ҒИР** غرغر **:ғир-ғир гаштан** тез чарх задан, бо суръати зиёд гирд гаштан.

**ҒИРҒИРАК** غرغرک бозичае, ки аз як чӯбчаи ба нӯгаш тӯбча овехташуда иборат аст ва дар вақти гирд гардондан ғир-ғир карда овоз мебарорад.

**ҒИРҒИРАКБОЗӢ** غرغرک‌بازی бозӣ бо ғирғирак.

**ҒИРЕВ** غریو доду фарёд, гиряву зорӣ, фиғон, шӯру ғавғо; **ғирев бардоштан** доду фарёд кардан, ғулғула андохтан.

**ҒИРЕВИДАН** غریویدن фарёд кардан, доду фарёд кардан; шӯру ғавғо бардоштан.

**ҒИРЕВОН** غریوان *феъли ҳол аз* **ғиревидан**; фарёдкунон, наъразанон.

**ҒИРИНГ-ҒИРИНГ** غرنگ‌غرنگ *калимаи тақлиди овоз*, ки садои пасти мунтазам барояндаи нохушро ифода мекунад; ниқ-ниқ, нолиш: **ғиринг-ғиринг кардан**.

**ҒИРИНГОС** غرنگاس *ниг.* **ғиринг-ғиринг**.

**ҒИРОМ** غرام он ки ҳаромбозӣ мекунад, фиребгар, қаллоб (*дар қартабозӣ ва г.*).

**ҒИРОМӢ** غرامی ҳаромбозӣ, қаллобӣ, бозии ҳаром кардан.

**ҒИРР** *а.* غرّ *кит.* 1. ҷавони ноозмудакор, бетаҷриба. 2. фиребхӯранда, фиребхӯрда.

**ҒИРОР(А)** *а.* غرار(ه) *кит.* ҷувол, қанор, халта, ки аз пашми буз мебофанд.

**ҒИРРИ** غرّی *калимаи тақлиди* овози тез чарх задани ягон чиз дар ҷои худ.

**ҒИРЧ-ҒИРЧ** غرچ غرچ *калимаи тақлиди овоз*, ки садои соиши дандонҳоро ифода мекунад.

**ҒИТО(Ъ)** *а.* غطا(ء) *кит.* парда, пӯшиш.

**ҒИЧ** غیچ **:ғич кардани дандонҳо** сахт ба ҳам фушурдани дандонҳо.

**ҒИЧИРРОС** غچراس *ниг.* **ғиҷиррос**.

**ҒИҶИМ** غجیم 1. фишурда ва пачақу пахшшуда; **ғиҷим кардан** а) фишурда пачақ кардан, маҷақ кардан (*коғаз ё ягон чизи дигарро*); б) сахт ба ҳам фишурдан ва дар ҳам омехтан (*барои сириштан ва ё оби чизеро гирифтан*); **ғиҷим шудан** *тарзи мафъулии* **ғиҷим кардан**; а) фишурда шудан, маҷақ шудан; б) сахт ба ҳам фишурда ва омехта шудан. 2. миқдори чизе, ки дар кафи даст фишурданаш мумкин аст; **як ғиҷим // ғиҷими**… як қабза. 3. матои рӯяш ноҳамвори мулоим ва ё нақшҳои барҷаста дошта; инчунин либоси аз он матоъ дӯхташуда: **махмали ғиҷим, рӯймоли ғиҷим**.

**ҒИҶИМШУДА** غجیم‌شده *сифати феълии замони гузашта аз* **ғиҷим шудан;** фишурдашуда, пахшу пачақшуда: **коғази ғиҷимшуда, либоси ғиҷимшуда**.

**ҒИҶИН** غجین *гуфт.* таъсири бади чизе, ғаш; нафрат; ногуворӣ.

**ҒИҶИР-ҒИҶИР** غجیرغجیر *калимаи тақлиди овози* ба ҳам расидани чизҳои филизӣ ё ҷунбидан дар кати симини зангзада ва ё ба дандон задани рег *ва г.*

**ҒИҶИРРОС** غجیرّاس *калимаи тақлиди* овози якбора ба ҳам задани чизҳои филизӣ.

**ҒИҶҶАК** غجّک *ниг.* **ғижак**.

**ҒИҶҶАКНАВОЗ** غجّک‌نواز он ки ғиҷак менавозад, ҳунарманди навозандаи ғиҷак, ғиҷакӣ.

**ҒИҶҶИ** غجی **:ғиҷҷи кушода шудан** *калимаи тақлиди* садои тези кушода шудани дар ё даричае.

**ҒИШО(Ъ)** *а.* غشا//غشاء *тиб.* парда; пӯсти тунуки баъзе узвҳои дарунии одам ва ҳайвон.

**ҒИШША** غشّه *гуфт.* 1. як навъ алафи бегонаи худрӯй. 2. навдаи дарахти тут.

**ҒОБ** I غاب 1. *кҳн.* гапи беҳуда, сухани бемаънӣ; сафсата. 2. табоҳ, гандида.

**ҒОБ** II غاب *кит.* хӯроки шабмонда.

**ҒОБА** *а.* غابه *кит.* беша, ҷангал; саҳро.

**ҒОВ** غاو *ниг.* **ғав**.

**ҒОВӢ** غاوی *кит.* гумроҳ.

**ҒОВШАНГ** غاوشنگ *кит.* чӯбе, ки бо он гов меронанд, говронаҷӯб, *ниг.* **халачӯб**.

**ҒОВШУ** غاوشو *кит.* бодиринге, ки барои тухм нигоҳ медоранд, бодиринги тухмӣ.

**ҒОДИР** *а.* غادر *кит.* ғадркунанда, ғаддор, хоин, хиёнаткор.

**ҒОДИЯ** *а.* غاديه *кит.* 1. абри бомдодӣ. 2. *маҷ.* саҳаргоҳ, субҳ, бомдод.

**ҒОЗ** I غاز *ниг.* **қоз: ғози ёбоӣ, ғози хонагӣ; ғоз барин гардан дароз кардан** а) гарданро ниҳоят дароз кардан; б) *маҷ.* сахт ба худ болидан.

**ҒОЗ** II غاز нахи борики баъзе растаниҳо, ки аз он ресмон мересанд ва чизҳои дигар низ мебофанд; **ғози пахта** нахи атрофи ҳар як пунбадона; **ғоз-ғоз кардан** тит ва тор-тор карда тайёр кардан (-и пахтаву пашм барои риштан); **ғоз-ғоз шудан** пора-пора шудан, батамом даридан (-и либос); ◊ **ғоз додани** *чизе* кашол шудан, дароз шудани чизе; канда нашуда рехтан (-и *мас.,* қиём); **гапро ғоз додан** гапро кашол додан, сергапӣ кардан; **титу ғоз кардан, титу ғози** *чизеро* **баровардан** *ниг.* **тит**.

**ҒОЗА** غازه сурхие, ки занон барои ороиш ба рӯй мемоланд, гулгуна, сурхоб.

**ҒОЗГАРДАН** غازگردن гардандароз: **марди ғозгардан**.

**ҒОЗИДАН** غازيدن 1. ғоз додан (*мас.*, пашмро). 2. кашида гирифтани нахи пахта.

**ҒОЗИПЕША** غازی پيشه *ниг.* **ғозӣ**.

**ҒОЗИЯ** *а.* غاذيه 1. *муаннаси* **ғозӣ** II. 2. ғизоҳалкунанда; **қувваи ғозия** қувваи ғизоро дар бадан ҳалкунанда.

**ҒОЗӢ** I *а.* غازی *д.* сипоҳе, ки дар роҳи дини ислом, бар зидди ғайримусулмонон меҷангад, ғазокунанда, ҷиҳодкунанда. ғазокунанда, ҷиҳодкунанда.

**ҒОЗӢ** II *а.* غاذی *кит.* ғизодиҳанда, ғизобахш; қувватбахш.

**ҒОЗСӮХТА** غازسوخته 1. нахи ғозаш сӯхта: **риштаи ғозсӯхта**. 2. *маҷ.* суст, камқувват.

**ҒОИБ** *а.* غايب он чи ё он ки аз назар пинҳон аст; *муқоб.* **ҳозир**; чизе ё одаме, ки дар куҷо буданаш маълум нест; **дар ғоиби**… дар ғайби…, дар вақти ҳозир набудани…; **ҳозиру ғоиб** ҳозир будан ё набудани шахсони номашон дар рӯйхатбударо тафтиш кардан (*мас., дар вақти дарс*); **ғоиб шудан** а) аз пеши назар ниҳон шудан, нопадид шудан, ба чашм нанамудан; б) гурехта рафтан, ғайб задан; **ғоиб шуда рафтан** тамоман бедарак шудан, ғайб задан; гум шуда рафтан; **аз назар ғоиб шудан** ба чашм нанамудан; нопадид шудан; ◊ **оши ғоиб** оше, ки барои ягон шахси ҳозирнабуда аз рӯи эҳтиёт нигоҳ дошта мешавад ва ё ба хонааш фиристода мешавад.

**ҒОИББОЗ** غائب‌باز шатранҷбозе, ки бо ҳарифи ғоиб ба воситаи хат ё компютер бозӣ мекунад.

**ҒОИБӢ** غايبی 1. ғоиб будан, ҳузур надоштан, ҳозир набудан. 2. нопадидӣ, ноаёнӣ.

**ҒОИБНАМО** غائب‌نما нонамоён; ноаён.

**ҒОИБОНА** غايبانه 1. нодида, шахсан вонахӯрда. 2. дар набудани касе, дар ғайби касе; **муҳаббати ғоибона** касеро нодида дӯст доштан; муҳаббати пинҳонӣ; **саломи ғоибона** саломе, ки ба шахси аз назар дур расонида мешавад. 3. аз кор ҷудо нашуда таҳсил кардан: **ғоибона хондан**; **таҳсили ғоибона** яке аз усулҳои тайёр кардани мутахассисони дорои маълумоти олӣ ва миёнаи махсус, ки таълим аз кор ҷудо нашуда, асосан ба тариқи омӯзиши мустақилона сурат мегирад. 4. таълимгоҳе, ки дар он донишҷӯён аз кор ҷудо нашуда таҳсил мекунанд: **шӯъбаи ғоибона**.

**ҒОИБХОН** غايب‌خوان он ки дар таълимгоҳи ғоибона таҳсил мекунад: **донишҷӯи ғоибхон**.

**ҒОИЛА** *а.* غايله *кит.* 1. бадӣ, шар. 2. офат, фалокат; балои ногаҳонӣ.

**ҒОӢ** غائی *кит.* 1. *мансуб ба* **ғоят**. 2. *маҷ.* аслӣ ва асосӣ.

**ҒОЛ** غال *кит.* 1. ғор, шикофи кӯҳ. 2. оғили гӯсфанд дар кӯҳ ё тал.

**ҒОЛА** غاله *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб, ба маънои* хурд: **бузғола, досғола**.

**ҒОЛИБ** *а.* غالب 1. ғалабакунанда, чира, музаффар, пирӯз (*дар муборизаву ҷанг*). 2. болодаст, пешрав: **ғолиби мусобиқа, ғолиби озмун**; **ғолиб баромадан // ғолиб омадан // ғолиб шудан** а) ғалаба кардан, зафар ёфтан; б) болодаст шудан; муваффақият ба даст овардан; **ғолиб будан** ғалабакунанда будан, он ки бар касе ё чизе ғалаба мекунад. 3. *кит.* бисёр, зиёда, бештар, аксар, ағлаб; гумони беш; **гумони ғолиб** эҳтимоли қавӣ. 4. *таър.* маъмури дарбори амир, ки ба ҳофизону навозандагон ва раққосон сардорӣ мекард.

**ҒОЛИБАН** *а.* غالباً 1. эҳтимол, шояд. 2. бештар, дар аксари мавридҳо, аксаран, ағлаб.

**ҒОЛИБИЯТ** *а.* غالبیت 1. ғалаба, фатҳу нусрат; пирӯзӣ, ғолибӣ, музаффарият. 2. болодастӣ; бартарӣ.

**ҒОЛИБӢ** غالبی ғолиб шудан, ғалаба кардан; музаффарият, ғолибият.

**ҒОЛИБОНА** غالبانه 1. ғалабаовар, зафаровар, зафарёб: **ҷанги ғолибона**. 2. музаффарона, зафармандона; ҳамчун ғолиб ва музаффар: **бо оҳанги ғолибона, ғолибона баргаштан аз ҷанг**.

**ҒОЛИДАН** غالیدن *ниг.* **ғелидан**.

**ҒОЛИТ** *а.* غالط *кит.* ғалаткунанда, хатокунанда, иштибоҳкунанда.

**ҒОЛИЯ** *а.* غالیه 1. таркиби сиёҳранг, ки аз хушбӯиҳои гуногун, монанди мушк, анбар *ва г.* тайёр карда мешавад ва асосан барои сиёҳ кардани мӯй ба кор мебаранд. 2. *маҷ.* хушбӯй, муаттар.

**ҒОЛИЯБОР** غالیه‌بار хушбӯй, муаттар.

**ҒОЛИЯБӮЙ** غالیه‌بوی бӯи ғолия дошта; хушбӯй, муаттар.

**ҒОЛИЯГУН** غالیه‌گون *кит.* ғолияранг, сиёҳранг.

**ҒОЛИЯДОН** غالیه‌دان 1. зарфе, ки дар он ғолия нигоҳдорӣ мешавад, қуттии ғолия. 2. *маҷ.* даҳон ва ё занахдони маҳбуба.

**ҒОЛИЯЗУЛФ** غالیه‌زلف *кит.* он ки зулфаш сиёҳу хушбӯй аст, мушкинзулф, зулфи мушкин.

**ҒОЛИЯМӮЙ** غالیه‌موی он ки мӯяш мисли ғолия сиёҳ ва хушбӯй аст, анбаринмӯй, мӯи муаттар.

**ҒОЛИЯСО(Й)** غالیه‌سا(ی) *кит.* ғолиясоянда, ғолиясоз, хушбӯйсоз.

**ҒОЛИЯФОМ** غالیه‌فام ғолияранг, ба ранги ғолия, сиёҳранг.

**ҒОМИЗ** *а.* غامض *кит.* дарки маънояш душворфаҳм, мушкилмаъно, мубҳам, печида; *муқоб.* **возеҳ**.

**ҒОН** غان *кит.* тӯс, дарахти тӯс.

**ҒОНИМ** *а.* غانم *кит.* 1. ғаниматгиранда; ғаниматгирифта. 2. ғоратгар.

**ҒОР** I *а.* غار сӯрохии табиӣ ё канда дар кӯҳу талҳо, мағора, каҳф, мағок.

**ҒОР** II غار *бот.* растании ҳамешасабзест, ки барги онро барои хуштаъму хушбӯй кардани таом истифода мекунанд: **барги ғор**.

**ҒОРАТ** *а.* غارت моли касе ё ҷоеро бо дуздӣ ё зӯрӣ аз они худ кардан, тороҷ, яғмо, толон; **ғорат кардан (намудан)** талаву тороҷ кардан, ба яғмо бурдан; **ғорат шудан (гардидан)** *тарзи мафъулии* **ғорат кардан**; тороҷ карда шудани моли касе ё ҷое; **ба ғорат рафтан** тороҷ шудан; ◊ **ғорати ҷон** ҷонситонӣ, куштан.

**ҒОРАТГАР** غارتگر он ки моли мардумро ғорат мекунад, тороҷгар, яғмогар: **дузди ғоратгар**.

**ҒОРАТГАРӢ** غارتگری шуғли ғоратгар; ғорат кардан, тороҷгарӣ, яғмогарӣ.

**ҒОРАТГАРОНА** غارتگرانه 1. бо ғоратгарӣ, бо роҳи ғорат. 2. бо мақсади ғоратгарӣ, мақсади ғорату тороҷ дошта: **тохтутозҳои ғоратгарона, ҷангҳои ғоратгарона**.

**ҒОРАТДИДА** غارت‌دیده *ниг.* **ғоратшуда**.

**ҒОРАТЗАДА** غارت‌زده *ниг.* **ғоратшуда**.

**ҒОРАТЗАДАГӢ** غارت‌زدگی вазъ ва ҳолати

ғоратзада, ғоратшудагӣ.

**ҒОРАТӢ** غارتی *мансуб ба* **ғорат**. 1. ғоратгар. 2. рабудашуда, бағоратрафта.

**ҒОРАТПЕША** غارت‌پیشه он ки касбу кораш торочу ғорат аст, ғоратгар.

**ҒОРАТШУДА** غارت‌شده *сифати феълии замони гузашта аз* **ғорат шудан**; он ки чизу чорааш ғорат шудааст, ғоратдида, торочшуда.

**ҒОРАТШУДАГӢ** غارت‌شدگی *ниг.* **ғоратзадагӣ**.

**ҒОРИБ** *а.* غارب *кит.* ғурубкунанда.

**ҒОРИҚ** *а.* غارق *кит.* ғарқшаванда.

**ҒОРИСТОН** غارستان ҷое, ки ғорҳои зиёд воқеъ шудаанд, макони ғорҳо.

**ҒОРНИШИН** غارنشین 1. инсонҳои аввалине, ки дар ғорҳо зиндагӣ мекарданд: **инсони ғорнишин**. 2. он ки дар ғор зиндагӣ дорад.

**ҒОРНИШИНӢ** غارنشینی ғорнишин будан, дар ғор зиндагӣ кардан.

**ҒОРШИНОСӢ** غارشناسی илмест, ки пайдоиши ғорҳо, обу наботот, ҳайвонот ва боқимондаҳои маданияти моддӣ ва дигар масъалаҳои дохили онҳоро меомӯзад.

**ҒОСИБ** *а.* غاصب он ки молу мулки дигаронро бо зӯрӣ кашида мегирад (ғасб мекунад), бо зулму ситам ситонандаи чизу чораи дигарон.

**ҒОСИБӢ** غاصبی амал ва кори ғосиб; ситондан бо зӯрӣ; торочгарӣ.

**ҒОСИБОНА** غاصبانه ба монанди ғосиб; торочгарона, бо зӯрӣ ситондани чизе.

**ҒОСИҚ** *а.* غاسق тиразу торик, говгум.

**ҒОФИЛ** *а.* غافل 1. он ки ғафлат мекунад, дар ғафлатмонда, бехабар; **ғофил аз он, ки...** бехабар аз он ки... 2. бепарво, беаҳамият; **ғофил мондан** бехабар мондан, дар ғафлат мондан; **ғофил шудан** дар ғафлат мондан.

**ҒОФИЛГИР** غافل‌گیر он ки бехабар ва ногаҳонӣ ба каси дигар ҳамла мекунад; **ғофилгир кардан** баногоҳ, ба таври ғайриинтизорӣ ба назди касе омадан; зер карда даромадан.

**ҒОФИЛӢ** غافلی 1. ғафлат, бехабарӣ. 2. бепарвоӣ, бедиққатӣ. 3. нодонӣ, нофаҳмӣ; **худро ба ғофилӣ задан** худро ба нодонӣ задан, тағофул кардан.

**ҒОФИЛОНА** غافلانه 1. дар ғафлат монда, бехабарона. 2. бепарвоёна, бедиққатона.

**ҒОФИР** *а.* غافر *кит.* афвкунанда, бахшандаи гуноҳ (*сифати Худо*).

**ҒОШ** غاش *кит.* он ки дар ошиқӣ ба дараҷаи ифрот расидааст, шефта; **ошиқи ғош** ошиқи шайдо.

**ҒОШИЯ** *а.* غاشیه матои маъмулан гаронбаҳо, ки рӯи зини аспи бузургон мекашиданд, то гарду ғубор ба он нашинад, зинпӯш.

**ҒОШИЯБАРДОР** غاشیه‌بردار *таър.* саис, рикобдор.

**ҒОЯ** *а.* غایه 1. мақсади ниҳоӣ ва асосӣ аз кардани коре; мурод, ормон. 2. *фалс.* шакли ҷаҳонфаҳмӣ ва ҷаҳонбинии инсонҳо; ақида, фикр. 3. *адш.* мақсади асосии ягон асар, ки мундариҷаи онро муайян мекунад; **дар ғояи...** *ниг.* **дар ғояти...**

**ҒОЯВӢ** غایوی *мансуб ба* **ғоя**: **мазмуни ғоявӣ, ҷиҳати ғоявӣ, тарбияи ғоявӣ-сиёсӣ**.

**ҒОЯДОР** غایه‌دار дорои ғояи муайян.

**ҒОЯНОКӢ** غایه‌ناکی дорои ғояи муайян будан.

**ҒОЯТ** *а.* غایت 1. ниҳоят, интиҳо, охир, поён. 2. хеле, бисёр. 3. андоза, ҳад; **аз ғояти...** аз бисёрии...; аз зӯрии...; **дар ғояти...** а) дар камоли..., дар ниҳояти...; б) аз ҳад зиёд, хеле; **ғояташ ин (аст,) ки...** ниҳояташ ин ки..., хулоса ҳамин ки...; **то (ба) ғоят** *кит.* то ба ҳол, то ҳол.

**ҒУБАЙРО** *а.* غبیرا 1. *бот.* мева ва дарахти ғубайро, санҷид. 2. *кит.* шаробе, ки аз гандум ё арзан мегирифтанд.

**ҒУБОР** *а.* غبار 1. гард, чанг; хокаи чизе; чангу гарди ба ҳаво печида: **гард (-у ғубор)-и роҳ, чангу ғубори ҳаво; ғубори гул** гарди шукуфаи растаниҳо; **рӯи** *чизеро* **ғубор гирифтан** дар рӯи чизе пайдо шудани пардаи тунуки чанг. 2. гази (дуди) ғализи баъзе чизҳо, ки нафасгардон аст; **ғубори ангишт** гази хафакунанда, ки аз пурра насӯхтани ангишт пайдо мешавад. 3. бухор, ҳавр. 4. асари чи-

зе, нақши чизе; **ғубори (узвҳои) бадан** боқимондаи дарде дар бадан; дарду иллати ба беморӣ табдилёфтаи узвҳои бадан; ◊ **ғубори ғам, ғубори кинаву кудурат, гарду ғубори ғам**; **ғубори дил** ғами дил; ғаму андӯҳ; **ғубори хотир** малоли хотир; хотирозурдагӣ; **ғубори дилро баровардан** *тарзи бавоситаи* **ғубори дил баромадан**; а) ғаму ғуссаро аз дил дур кардан, рафъи хафагию нохушӣ кардан; б) дилро холӣ кардан, ҳасрат кардан; **ғубори дил баромадан** аз ғаму андӯҳ фориғ шудан; рафъ гардидани хафагию нохушии касе.

**ҒУБОРГИРИФТА** غبارگرفته *сифати феълии замони гузашта аз* **ғубор гирифтан**; он чи рӯи онро гарду ғубор пахш кардааст.

**ҒУБОРДОР** غباردار *ниг.* **ғуборнок**.

**ҒУБОРЗУДОӢ** غبارزدائی пок кардани гарду ғубор аз рӯи ягон чиз.

**ҒУБОРӢ** غباری *ниг.* **ғуборнок**.

**ҒУБОРКАШ** غبارکش таҷҳизотест, ки аз хонаҳо гарду ғубор ва бӯи баду ҳавои заҳролудро кашида тоза мекунад.

**ҒУБОРНОК** غبارناک 1. бо ғубор фаро гирифташуда, бо чангу гард пӯшидашуда, боғубор: **гармсели ғуборнок, ҳавои ғуборнок**. 2. чизе, ки ғубор дорад, ғубордор.

**ҒУБОРОЛУД(А)** غبارآلود(ه) 1. ғуборнок, гардолуд; пӯшида бо гарду ғубор; пурчангу ғубор. 2. дуди омехта бо газ, ки ғализи нафасгардон аст: **дуди ғуборолуди саксавул**.

**ҒУБОРРӮБӢ** غبارروبی пок кардани гарду хок ва ғубор аз рӯи чизе, махсусан аз рӯи санги қабру оромгоҳҳо.

**ҒУВВАС//ҒУВВОС** غوّس//غُوّاس *ниг.* **ғув-ғув**; **ғуввос задан** ғув-ғув кардан; **гӯш ғуввос задан** ба сабаби беморие пайдо шудани садо дар гӯш.

**ҒУВВАСЗАНӢ** غوّسزنی ғуввас задан, ғув-ғув кардан.

**ҒУВ-ҒУВ** غوغو *калимаи тақлиди овози* вазидани бод, кори мотори мошин *ва г.*

**ҒУД-ҒУД** غدغد *гуфт.* ҳамчун аломати норозигӣ худ ба худ зери лаб гап задани касе: **ғуд-ғуд кардан**.

**ҒУДДА** غدّه порчаи гӯштии сахтест, ки ба иллате дар байни пӯст ва гӯшт пайдо мешавад, без, ғадуд.

**ҒУЖБ** غژب *кит.* донаи ангур, донаи аз хӯша кандашудаи ангур.

**ҒУЖМ** I غژم *кит.* пӯсти донаи ангур.

**ҒУЖМ** II غژم *кит.* 1. хашм қаҳр. 2. ҳамла.

**ҒУЗРУФ** *а.* غضروف тағояк.

**ҒУК** غوک *зоол.* қурбоққаи чӯлӣ (саҳроӣ), вазағ.

**ҒУКЧАШМ** غوکچشم чашмонаш монанди чашми ғук ба пеш дамида.

**ҒУЛ//ҒУЛЛ** *а.* غلّ занҷиру тавқи оҳанин, ки ба дасту гардани зиндониён мезаданд.

**ҒУЛБА** I غلبه лӯла, ки аз оҳан, чӯб, сафол ва монанди инҳо месозанд ва ба воситаи он об ва моеоти дигар гузаронида мешавад, қубур.

**ҒУЛБА** II**//ҒУЛПА** غلبه//غلپه *кит.* акка, аккаи ало.

**ҒУЛБАЧА** غلبچه *тех.* шохачаи қубури асосӣ.

**ҒУЛБАШАКЛ** غلبه‌شکل ба монанди ғулба, лӯлашакл.

**ҒУЛҒУЛ** غلغل 1. овози баланди ҳархела; шӯру ғавғо, ҳамҳама, валвала. 2. чаҳ-чаҳи мурғони чаман, хусусан хониши булбул.

**ҒУЛҒУЛА** غلغله 1. овозҳои баланди баҳампечида (монанди садои чандин нақораи дар як ҷо ва дар як вақт навохташуда); бонгу хурӯш, ҳаёҳуй, ғалоғула. 2. шӯру ошӯб; изтироб, талотӯб; **ғулғулаи мавҷҳои баҳр** талотум карда хурӯшидани мавҷҳои баҳр; **ғулғулаи танк** ғурроси танк; **ғулғулаи ханда** гулдуроси ханда; **ғулғулаи чапак** гулдуроси чапакзанӣ, мавҷи кафкӯбӣ; **ғулғула андохтан** а) шӯру ғавғо хезондан, ошӯб барпо кардан; б) бо доду фарёд ҷоеро ба ларза даровардан, ҷоеро ба сар бардоштан; в) *маҷ.* дар ҷое овоза шудан, васеъ паҳн шудан (-и ҳодисае); **ғулғула бардоштан** мағал бардоштан, ғавғо кардан; **ба ғулғула даромадан** шӯру ғавғо сар шудан; талотӯб барпо шудан; ◊ **ба дили** *касе* **ғулғула андохтан** а) касеро ба ҳаяҷон овардан, ба изтироб овардан; б) касеро хавотир кардан; **ба дили** *касе*

**ғулғула афтодан** ба изтироб омадан; хавотир шудани касе.

**ҒУЛҒУЛААНГЕЗ** غلغله‌انگیز *ниг.* **ғулғулаандоз**.

**ҒУЛҒУЛААНДОЗ** غلغله‌انداز ошӯбхезонанда; ба ҷӯшу хурӯшоваранда: **ғулғулаандоз будан, ғулғулаандоз шудан**.

**ҒУЛҒУЛААФКАН** غلغله‌افکن *ниг.* **ғулғулаандоз**.

**ҒУЛҒУЛАДОР** غلغله‌دار пурхурӯш, ғулғуланок; баландовоз, баландсадо: **хандаи ғулғуладор, қарсаки ғулғуладор**.

**ҒУЛҒУЛАНОК** غلغله‌ناک *ниг.* **ғулғуладор**.

**ҒУЛҒУЛАФИКАН** غلغله‌فکن *ниг.* **ғулғулаандоз**.

**ҒУЛДУР-ҒУЛДУР** غلدرغلدر *калимаи тақлиди овоз*, ки нофаҳмо гап задани як ё чанд касро ифода мекунад.

**ҒУЛ(Л)Ӣ** غولی анбӯҳӣ, зичӣ, дар як ҷо ба ҳам зич ва ҷафс воқеъ шудани ниҳолҳо, ба ҳам зич пайвастани буттаҳо; анбӯҳии дарахтон; **паттазори ғуллӣ** буттазори зичи ба ҳам печида; **риши ғуллӣ** риши сермӯй; **ғуллӣ шудан** дар як ҷо ҷамъ шудан, тӯб шудан.

**ҒУЛОБЧА** غلابچه *лаҳҷ.* обила, қублае, ки аз кор кардан ва роҳ рафтан дар дасту по пайдо мешавад.

**ҒУЛОМ** *а.* غلام 1. *таър.* одами давраи ғуломдорӣ, ки аз ҳуқуқи иҷтимоӣ ва сиёсӣ маҳрум буда, моли соҳиби худ ба шумор мерафт; банда, барда, абд; бандаи зархариди мардина. 2. *маҷ.* хизматгори мутеъ ва фармонбардор; навкар, чокар; **ғуломи зархарид** бандаи харидашуда; **ғуломи хоназод** фарзанди ғуломи ҳамон хонавода; **ғуломи ҳалқабаргӯш** а) *таър.* он ки ҳамчун нишонаи ғуломӣ ба гӯшаш ҳалқа овезон кардаанд; б) *маҷ.* шахси фармонбардор; хизматгори садоқатманд ва итоаткор; **ғулом кардан (гардонидан)** навкари худ гардонидан; мутеъ ва фармонбардор гардонидан касеро; **ғулом шудан (гаштан)** бандаи касе шудан; асири касе гаштан; **ғуломи** *касе* **будан** мутеъ ва фармонбардори касе будан; ◊ **ғуломи нафс** мутеи нафси худ; он ки барои манфиати худ аз ҳеҷ кори бад ва ғайриқонунӣ ҳазар намекунад; баднафс; **ғуломат ман** фармонбардорат ман, қурбонат шавам.

**ҒУЛОМАК** غلامک *шакли тасғир ва навозишии* **ғулом**; ғуломи хурдсол.

**ҒУЛОМБАЧА** غلامبچه хизматгори ҷавони дарбор.

**ҒУЛОМВОР** غلاموار *ниг.* **ғуломона**.

**ҒУЛОМВОРОНА** غلاموارانه *ниг.* **ғуломвор**.

**ҒУЛОМГАРД** غلام‌گرد *ниг.* **ғуломгардиш**.

**ҒУЛОМГАРДИШ** غلام‌گردش *таър.* девор ё дологи миёнаи ҳавлии дарун ва берун, ки хидматгорон ва шахсони номаҳрам аз он ҷо барои ба дарунтар рафтан ҳақ надоштанд.

**ҒУЛОМДОР** غلام‌دار *кҳн.* он ки ғулом дорад, соҳиби ғулом.

**ҒУЛОМДОРӢ** غلام‌داری *кҳн.* 1. ғуломдор будан; ғулом нигоҳ доштан, аз қувваи ғулом истифода кардан. 2. *таър.* сохти ҷамъиятие, ки дар он ғуломон моликияти хусусии ғуломдорон ҳисоб мешуданд: **давраи ғуломдорӣ, сохти ғуломдорӣ**.

**ҒУЛОМЗОДА** غلام‌زاده зодаи ғулом; писари ғулом, насли (авлоди) ғулом.

**ҒУЛОМӢ** غلامی ғулом будан; бандагӣ; бардагӣ; мутеъ будан ба касе; **ғуломӣ кардан** ғуломвор хизмат кардан; **аз ғуломӣ озод шудан** аз бандагӣ раҳоӣ ёфтан; **ба ғуломӣ афтодан** ғулом шудан.

**ҒУЛОМОНА** غلامانه 1. монанди ғулом, ғуломвор: **ғуломона меҳнат кардан, ғуломона рафтор кардан**. 2. *мансуб ба* **ғулом**: **меҳнати ғуломона, садоқати ғуломона**.

**ҒУЛОМТОЗӢ** غلام‌تازی *таър.* барои ғулом кардан ба ҷойҳои дигар тохтан, асир гирифта ғулом кардан.

**ҒУЛОМФУРӮШ** غلام‌فروش *таър.* он ки ба хариду фурӯши ғулом машғул буд, наххос; ғуломҷаллоб.

**ҒУЛОМФУРӮШӢ** غلام‌فروشی *таър.* хариду фурӯши ғулом: **бозори ғуломфурӯшӣ**.

**ҒУЛОМХОНА** غلام‌خانه *таър.* хонае (ҷое), ки дар он ғуломон зиндагӣ мекарданд.

**ҒУЛОМҶАЛЛОБ** غلام‌جلّاب *ниг.* **ғуломфурӯш**.

**ҒУЛОМҶАЛЛОБӢ** غلام‌جلّابی *ниг.* **ғуломфурӯ-**

**шӣ**.

**ҒУЛУВ** *а.* غلو *кит.* 1. аз ҳад гузаштан, ифрот дар коре; муболиға. 2. саркашӣ, инод.

**ҒУЛУЛ** *а.* غلول *кит.* хиёнат.

**ҒУЛХОНА** غول‌خانه//غلخانه *кит.* девхона; макони девон, девлох.

**ҒУМОЙ** غمای *бот.* як навъ алафи худрӯй, ки решааш печдарпечи гиреҳдор буда, ғулӣ мерӯяд.

**ҒУМОЙЗОР** غمای‌زار замини серғумой, ҷои зиёдрӯидаи ғумой.

**ҒУМУМ** *а.* غموم *кит., ҷ.* **ғам**.

**ҒУН** غن ҷамъшуда, гирдомада; **ғун кардан** а) ҷамъ кардан, дар як ҷо тӯб кардан; б) ҷамъ овардан, дар як ҷо гирд кардан(-и одамон…); в) ғундоштан, ғунучин кардан, ҷамъоварӣ кардан(-и ҳосили чизе); **ғун шудан** *тарзи мафъулии* **ғун кардан**; ҷамъ омадан, гирдиҳам омадан; **гирду ғун кардан** *ниг.* **гирд**; чизҳои парокандаро ҷамъ карда, ҷоеро ба тартиб овардан *(мас., хонаро*); умуман ба тартиб даровардан; **пул ғун кардан** пул ҷамъ кардан, пул ғундоштан (*мас.*, *аз тамошобинон ва г.*); б) пул андӯхтан, пул захира кардан; **таҷриба ғун кардан** таҷрибаи зиёд ба даст овардан, таҷриба андӯхтан дар коре.

**ҒУНАН** غنن той, тойча (*аспи ҷавони то дусесола*).

**ҒУНГАС//ҒУНГОС** غنگس//غنگاس *ниг.* **ғунг-ғунг; ғунгас (ғунгос) задан** садои ғунг-ғунг баровардани магас, занбӯр *ва г.*

**ҒУНГ-ҒУНГ** غنگ غنگ *калимаи тақлиди овоз*, ки садои пасту якхелаи чизе ё худ ба худ бо овози паст гап задани касеро ифода мекунад.

**ҒУНД** غند *ниг.* **ғун**. 1. ҳар чизи гирд ва тӯбмонанд. 2. ҷамъшуда, фароҳамомада.

**ҒУНДА** غنده *зоол.* як навъ ҳашароти тортанакмонанди заҳрдори газанда, қароқурт; ◊**забонатро ғунда газад** *таъбири дашном*, ки дар вақти гапи номаъқул задани касе гуфта мешавад.

**ғундор** غندار *асоси замони ҳозира аз* **ғундоштан**; ҷамъ кардан; **ғундор-ғундор** тез ғундоштан, ҷамъоварии босуръат.

**ҒУНДОРАНДА** غندارنده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **ғундоштан**. 2. ҷамъкунанда, гирдоваранда.

**ҒУНДОШТА** غنداشته *сифати феълии замони гузашта аз* **ғундоштан**; ҷамъкарда, андӯхта; **ғундошта гирифтан** ҷамъ овардан, чида гирифтан; **ғундошта мондан** ба як сӯ гузоштан (*чизеро*); қатъ кардан, бас кардан (*кореро*), хотима додан ба коре; **лабро ғундошта натавонистан** аз табассум бозистода натавонистан, аз ханда худдорӣ карда натавонистан; **худро ғундошта гирифтан** худро ба даст гирифтан; ба худ омадан, ба ҳуш омадан.

**ҒУНДОШТАН** غنداشتن 1. ҷамъ кардан, гирд овардан; **бору бунаро ғундоштан** чизу чораро тӯб карда баста мондан (*бо мақсади тайёрӣ ба кӯчидан*); **дастархонро ғундоштан** суфраро ҷамъ карда бурдан; **маълумот ғундоштан** сарчашмаҳоро ҷустуҷӯ карда маълумот гирд овардан; **ҷогаҳро ғундоштан** бистару болини рахти хоброро ҷамъ карда бурдан; рахти хобро ба тартиб андохтан. 2. (даравида, канда *ё* чида) ҷамъоварӣ кардан, ғунучин кардан: **ғалла(ро) ғундоштан, пахта(ро) ғундоштан, ҳосил(ро) ғундоштан, мавсими ғундоштани ҳосилот буд**. 3. гирифта ё қабул карда дар як ҷо ҷамъ кардан, ғун кардан, тӯб кардан (-и чизе); андӯхтан: **пул ғундоштан, ҳаққи узвият ғундоштан, фитри рӯзаро ғундоштан**. 4. *маҷ.* тамом кардан, қатъ кардан кореро; ба як сӯ гузоштан; **дӯконро ғундоштан** хотима додан ба кор дар дӯкон; дӯкондориро бас кардан; ◊ **тахтаю тиракро ғундошта** кореро бас кардан, аз коре даст кашидан; **ҳавоси худро ғундоштан** ҳушу хаёли худро ба ҷояш мондан, худро ба даст гирифтан, ҳавоси худро ҷамъ кардан; **даҳонро ғундоштан** гапро бас кардан, налақидан.

**ҒУННА** *а.* غنّه *кит.* овозе, ки дар вақти сурудхонӣ аз димоғ мебарояд; оҳанги димоғӣ.

**ҒУНОҶИН** غناجین ғӯсолаи модаи ду солро пуркарда.

**ҒУНУВИДА** غنویده *ниг.* **ғунуда**.

**ҒУНУДА** غنوده хобида, ба хоб рафта, дар ҳоли

хоб.

**ҒУНУДАГӢ** غنودگی вазъ ва ҳолати ғунуда, хобида.

**ҒУНУДАН** غنودن 1. хоб кардан; ғанаб кардан. 2. осудан, орамидан.

**ҒУНУЧИН** غنوچین 1. ҷамъоварӣ, гирдоварӣ: **ғунучини мева, ғунучини пахта, ғунучини ҳосил**. 2. ба тартиб андохтан, рӯбучин.

**ҒУНЧА** غنچه гули ҳанӯз кушоданашуда, гули ношукуфта, пунбаки гул: **ғунчаи гул, ғунчаи нимшукуфта, ғунчаи ношукуфта**; *ба таври истиора ва киноя*: **ғунчаи бахти** *касе* **хандидан, ғунчаи меҳре шукуфтан, ғунчаи ум(м)ед ба рӯи** *касе* **хандон кардан, эй ғунчаи ишқ, хандае кун; ғунча шудан** а) ба ҳам фушурда шудан; ба худ кашида шудан; б) пойҳоро ба зери худ ҷамъ кардан; **ғунча кардан** а) гирд кардан (лабҳоро); б) ҷамъ кардан (пойҳоро).

**ҒУНЧАГӢ** غنچه گی ғунча будан, вазъ ва ҳолати ғунча.

**ҒУНЧАДАҲОН** غنچه‌دهان нозанине, ки даҳони ӯ монанди гулғунча зебост.

**ҒУНЧАМОНАНД** غنچه‌مانند монанди ғунча, зебо.

**ҒУНЧАСОН** غنچه‌سان *ниг.* **ғунчамонанд**.

**ҒУНЧАХУСБ** غنچه‌خسب он ки ҳангоми хоб дасту пойҳои худро ҷамъ мекунад.

**ҒУНҶ** I غنج гирд, бо ҳам омада, лӯнда.

**ҒУНҶ** II *а.* غنج *кит.* нозу карашма, ишва.

**ҒУНҶИДАН** غنجیدن *ниг.* **гунҷидан**; **ба дилам намеғунҷад** *ниг.* **дил**; **ба куртааш намеғунҷид** (*аз шодӣ*) *ниг.* **курта**; **ба пӯсташ нағунҷидан** (*аз хурсандӣ*) *ниг.* **пӯст**; **нози** *касе* **ба** *касе* **ғунҷидан** пеши касе эътибор доштани касе, гапи касе ба касе гузаштан.

**ҒУНҶОИШ** غنجایش *ниг.* **гунҷоиш**.

**ҒУНҶОН(И)ДАН** غنجاندن//غنجانیدن 1. *ниг.* **гунҷон(и)дан**. 2. *маҷ.* рӯи хуш додан; хуш қабул кардан.

**ҒУНШАВАНДА** غن‌شونده *сифати феълии замони ҳозира аз* **ғун шудан**; ҷамъшаванда, гирдоянда.

**ҒУНШАВӢ** غن‌شوی *исми амал аз* **ғун шудан**; гирд омадан даври ҳам, ҷамъомад.

**ҒУНШУДА** غن‌شده *сифати феълии замони гузашта* аз **ғун шудан**; ҷамъшуда, гирдомада; **маълумоти ғуншуда** маълумоти ҷамъшуда.

**ҒУРА//ҒӮРА** غوره ангури норасидаи турш ва дигар меваҳои нопухта.

**ҒУР(Р)А** غره садои баланди боҳайбат, наъраи ҳавлангез; ғурриш.

**ҒУРАК** غرک *гуфт.* як навъ парандаи кабӯтармонанд.

**ҒУР(Р)АНДА** غرّنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **ғурридан**; ғурришкунанда; ғуррасзананда; хурӯшанда; гулдуросзананда: **абри ғурранда, боди ғурранда, шери ғурранда** (*дар ҳолати хашм*).

**ҒУР(Р)АС** غرّس *калимаи тақлиди* овози вазидани шамол ё ҳаракати босуръати чизе: **ғурраси мошин, ғурраси шамол, ғуррас задан**.

**ҒУРБАТ** *а.* غربت 1. ҷудоӣ аз ватан, дурӣ аз ёру диёр, ғарибӣ, мусофирӣ; **ғурбат ихтиёр кардан** тарки ватан кардан. 2. он ҷо, ки ватани кас нест, ҷои дур аз хонумон; **дар ғурбат** дар дурӣ аз ватан, дар мусофирӣ; **диёри ғурбат** ҷое, ки кас дар он ғарибу мусофир аст; ғарибӣ. 2. *гуфт., маҷ.* ҷанҷол, нархаша; **ғурбат кардан** ҷанҷол кардан, мағал бардоштан; **сари беғурбати худро ба ғурбат мондан** ба коре иқдом карда, худро ба ташвиш андохтан, ба коре ҳамроҳ шуда худро гирифтори дарди сар кардан.

**ҒУРБАТДИДА** غربت‌دیده *ниг.* **ғурбатзада**.

**ҒУРБАТЗАДА** غربت‌زده ғариб, овора, бехонумон.

**ҒУРБАТСАРО** غربت‌سرا *кит., ниг.* **ғурбатхона**.

**ҒУРБАТХОНА** غربت‌خانه 1. ҷои ҷанҷолу нархаша. 2. *маҷ.* олам, ҷаҳон.

**ҒУРВОША** غرواشه *кит.* гиёҳест, ки аз он лиф месозанд.

**ҒУР-ҒУР** غرغر *калимаи тақлиди овоз* 1. садои пасти ғурриши ҳайвонҳо (*саг, гург ва г.*); ғурриш, ғуррос (-и мошинҳои бузургу экскаватор *ва г.*). 2. овози пасти хашмгинонаи касе, ки чӣ гуфтанаш маълум нест; **ғур-ғур**

**кардан** зери лаб нимғурма чизе гуфтан.

**ҒУРҒУРКУНОН** غرغرکنان *феъли ҳол аз* **ғур-ғур кардан**. 1. паст-паст ғуррида (*мас*., саг). 2. дар ҳолати ғур-ғур кардан, нимғурма худ ба худ чизе гуфтан.

**ҒУР(Р)ИДАН** غریدن 1. ғурриш кардан, наъра кашидан, хурӯшидан (*аз хашм ва ғазаб*): **ғурридани шер, ғурридани раъд, ғурридани бод**. 2. *маҷ*. сахт бонг задан, гулӯ даррондан, аррос задан.

**ҒУР(Р)ИШ** غرش *исми феълӣ аз* **ғур(р)идан**; хурӯш; овози бадвоҳимаи ҳайвони даранда (*дар вақти хашму ғазаб*); ғуррос задан, ғуррида сахт овоз баровардан (-и боду бӯрон, раъд, тӯпу ҳавопаймо, мавҷҳои оби дарё).

**ҒУРМ** I غرم *ниг*. **гурм**.

**ҒУРМ** II غرم гӯсфанди кӯҳӣ; меши кӯҳӣ.

**ҒУРМ** III *а*. غرم *кит*. 1. товон, ғаромат. 2. зиён, зарар.

**ҒУРМАГАС** غورمگس *зоол*. як навъ магаси ба занбӯри асал монанд, ки ҳайвонотро сахт мегазад, хармагас, харпашша.

**ҒУРМАҶ** غرمج *кит., бот*. гиёҳе, ки донаи чун зира хушбӯе дорад.

**ҒУРМАҶОБ** غرمجاب *кит*. шӯрбое, ки аз ғурмаҷ пухта мешавад.

**ҒУРМДОР** غرمدار *ниг*. **ғурмдор**.

**ҒУРОБ** *а*. غراب *кит*. зоғ; зоғи сиёҳ.

**ҒУРОБРАНГ** غراب‌رنگ сиёҳранг, тира.

**ҒУР(Р)ОН** غرّان 1. *сифати феълии замони ҳозира ва феъли ҳол* аз **ғурридан**. 1. ғурришкунанда, ғурранда, хурӯшанда, овози ҳайбатнок бароваранда. 2. дар ҳолати ғуррандагӣ, хурӯшон.

**ҒУР(Р)ОНДАН** غرّاندن *гуфт*. дур партофтан, ҳаво додан, андохтан: **санг ғуррондан ба тарафи** *касе*, **тоқии худро ба осмон ғуррондан**.

**ҒУР(Р)ОС** غرّاس *калимаи тақлиди овоз* 1. садои ифодакунандаи хашму ғазаби баъзе ҳайвонҳо; ғурриш; наъра: **ғурроси ваҳшиёнаи сагҳо, ғурроси гурбаҳои ҷангара**. 2. овози гулдуросии чизе: **ғурроси дастгоҳҳо, ғурроси нофорами мошинҳо**; **ғуррос задан** а) ғуррида садо баровардан; наъра задан (-и ҳайвонҳо); б) ғурриш кардан, гулдурос кардан.

**ҒУР(Р)ОСЗАНОН** غرّاس‌زنان *феъли ҳол аз* **ғуррос задан**; дар ҳолати ғуррос задан.

**ҒУРР** غرّ *кит*. **ғурру ғафс** а) захиму ситабр, кулуфт: **арғамчини ғурру ғафс**; б) дурушту баланд: **овози ғурру ғафс**.

**ҒУРРА** I *а*. غرّه *кит*. аввали моҳ; рӯзи аввали моҳ.

**ҒУРРА** II *а*. غرّه *кит*. сафедии пешонаи асп, қашқа.

**ҒУРРИДОР** غرّیدار он ки дар таги манаҳаш ғуррӣ дорад, ҷоғардор.

**ҒУРРИНОК** غرّی‌ناک *ниг*. **ғурридор**.

**ҒУРРИПЕШОНА** غرّی‌پیشانه он ки дар пешонааш ғуррӣ дорад, он ки дар пешонааш дамидагии кулӯла дорад.

**ҒУРРӢ** غرّی 1. як навъ варами ғуддаӣ, ки дар таги манаҳ пайдо мешавад, ҷоғар. 2. ҷӯшиши кулӯла ё баромадагӣ дар ягон ҷои бадан.

**ҒУРУБ** *а*. غروب 1. фурӯ рафтани офтоб; *муқоб*. **тулӯъ**. 2. ҳангоми ғуруби офтоб, ғурубгоҳ; **ғуруби офтоб, баъди ғуруби офтоб, вақти ғуруби офтоб, то ғуруби офтоб; офтоб ғуруб кардан** офтоб нишастан, фурӯ рафтани офтоб; ◊ **ба ғуруб наздик расидани офтоби** *чизе* наздик шудани заволу инқирози чизе.

**ҒУРУБГОҲ** غروب‌گاه ҷои нишасти офтоб.

**ҒУРУБИДАН** غروبیدن фурӯ рафтан, нишастан, ғуруб кардан (-и офтоб).

**ҒУРУНГАС** غرنگس *ниг*. **ғурунгос**.

**ҒУРУНГ-ҒУРУНГ** غرنگ‌غرنگ *калимаи тақлиди овози* зери лаб паст-паст гап задани як кас ё чанд кас; овози оҳиста гапзании чанд кас.

**ҒУРУНГИДАН** غرنگیدن *гуфт*. ғур-ғур кардан, зери лаб чизе гуфтан.

**ҒУРУНГОС//ҒУРУНГАС** غرنگاس//غرنگس **ғурунг-ғурунг**; **ғурунгос задан** оҳиста зери лаб нафаҳмонда чизе гуфтан.

**ҒУРУР** *а.* غرور 1. мағрурӣ, ҳавобаландӣ, такаббур, нахват; *ба тариқи истиора*: **боди ғурур, ҷоми ғурур, сармаст аз майи ғурур, пеши чашми** *касеро* **гирифтани пардаи абри ғурур**; **кибру ғурур** такаббуру мағрурӣ; **ғурур доштан** мағрур будан, ҳавобаланд будан. 2. фахр, тафохур, болидан ба худ: **ғурури мардонагӣ, ғурури модарӣ, нозу ғурур, фахру ғурур**…; **ғурури миллӣ** бо миллати худ фахр кардан, ифтихори миллӣ; **ғурури ҷавонӣ** а) худписандию мағрурии хоси ҷавонон; б) *киноя аз* саргармии ҷавонӣ; ҷӯшу хурӯши ҷавонӣ; **бо ғурур** а) мағрурона, мутакаббирона, калонгирона; б) ифтихормандона, фахр карда, ба худ болида; **аз рӯи ғурури модарӣ** бо модар будани худ фахр карда; **бо ғурури ғиждувонигӣ** ба ғиждувонӣ (ва умуман аҳли маҳалле) будани худ фахр карда; ◊ **ғурури пуч** мағрурии беҳуда; бодигӣ; **ғурури ҳусн доштан** бо ҳусни худ болидан, фирефтаи зебоии худ будан.

**ҒУРУРНОК** غرورناک 1. мағрур, мутакаббир, ҳавобаланд. 2. ифтихорманд, фахрнок.

**ҒУРӮША** غروشه *гуфт.* донаи шабеҳи мошу нахӯд; ҳар чизи лӯндашакл; чизи резаи кулӯла; **нурии ғурӯша** нурии дона-дона.

**ҒУРӮШОНИДАН** غروشانیدن ғурӯша тайёр кардан, лӯндашакл кардан: **ғурӯшонидани хӯроки чорво**.

**ҒУРФА** *а.* غرفه 1. *кит.* болохона. 2. *кит.* дарича. 3. дӯкон, дӯконча: **ғурфаи рӯзномафурӯшӣ**.

**ҒУСЛ** *а.* غسل шустушӯи тамоми бадан, оббозӣ; **ғусл кардан** шустушӯй кардан, оббозӣ кардан; ◊ **ғусли таъмид** маросими динии аҳли насоро, ки дар оби муқаддаси калисо кӯдакон ё калонсолонро барои ба дини худ даровардан шустушӯ мекунанд.

**ҒУСЛГОҲ** غسلگاه *ниг.* **ғуслхона**.

**ҒУСЛХОНА** غسلخانه хонаи махсус барои шустушӯй кардан; гармоба, ҳаммом.

**ҒУСН** *а.* غصن *кит.* шохи дарахт, шохаи дарахт.

**ҒУССА** *а.* غصّه андӯҳи гулӯгир, ки зоҳир намекунанд; ғами ниҳонӣ: **аз ғусса, ғаму ғусса; аз ғуссаи**… аз ғами…, аз алами…; ◊ **ғусса хӯрдан** сахт ғам хӯрдан, ғам дидан, андӯҳгин гаштан; **дар ғусса афтодан** сахт ғамгин шудан; **ғаму ғусса боридан аз афту андоми** *касе* сахт ғамгин шудани касе; **аз банди ғаму ғусса озод шудан** аз ғаму андӯҳ раҳо ёфтан.

**ҒУССААНГЕЗ** غصّه‌انگیز *ниг.* **ғуссаовар**.

**ҒУССАДОР** غصّه‌دار *ниг.* **ғамдор**.

**ҒУССАМАНД** غصّه‌مند андӯҳгин, ғамгин, маҳзун.

**ҒУССАМАРГ** غصّه‌مرگ **:ғуссамарг кардан** касеро сахт ғам дода, ҳалок кардан; **ғуссамарг шудан (гаштан)** аз ғусса мурдан, аз сахтии андӯҳ ҳалок гаштан.

**ҒУССАОВАР** غصّه‌آور ғамангез, ҳузновар.

**ҒУССАХОНА** غصّه‌خانه *ниг.* **ғамхона**.

**ҒУССАХӮР** غصّه‌خور *ниг.* **ғамхӯр**.

**ҒУТ-ҒУТ** غت غت *гуфт., ниг.* **ғуд-ғуд**.

**ҒУФ(Ф)А//ҒУФА** غفه *кҳн.* пӯстин.

**ҒУФРОН** *а.* غفران бахшидани гуноҳ, афви ҷурм, бахшиш ва омурзиш.

**ҒУҶ** غوج *гуфт.* дар як ҷо бисёр ва тӯб-тӯб воқеъшуда, зич, андӯҳ; **ғуҷ-ғуҷ** тӯб-тӯб дар ҳар ҷо.

**ҒУҶУМ** غجوم 1. хӯшачаи аз хӯшаи калон кандашудаи ангур, шингил. 2. тӯдаи дар як ҷо ҷамъшудаи чизе: **як ғуҷум кирм (мӯрча** *ва г.*); **як ғуҷум ситора**.

**ҒӮЗА** غوزه 1. пахтаи ҷойдорӣ, ки собиқ кишта мешуд. 2. ғилофи тамоман ношукуфтаи пахта, ки пахта аз он ҷудо карда гирифта нашудааст; *муқ.* **кӯрак; ғӯза кашидан** аз ғӯза ҷудо карда гирифтани пахта; ◊ **обро бину мӯза каш, ҳаворо бину ғӯза каш** (*зарб.*). 3. ғилофи болои баъзе набототи дигар, ки дона дар даруни он мепазад: **ғӯзаи кӯкнор**; **дарди кампир ғӯза** (*мақ.*) ҳар кас мақсаде дорад.

**ҒӮЗАКАШӢ** غوزه‌کشی аз ғӯза бо даст ҷудо карда гирифтани пахта; **ман омадам ба дилхушӣ, аз пеш баромад ғӯзакашӣ** (*зарб.*).

**ҒӮЗАКОР** غوزه‌کار *кҳн.* он ки ғӯза кишт мекунад.

**ҒӮЗАКОРӢ** غوزه‌کاری *кҳн.* ғӯза кишт кардан, кишти ғӯза.

**ҒӮЗАМОЛ** غوزه‌مال *таър.* андоз аз деҳқони пахтакор.

**ҒӮЗАОБИЛА** غوزه‌آبله обилаи калон-калон.

**ҒӮЗАПОЯ** غوزه‌پایه 1. ниҳоли пахта, бехи ғӯза. 2. пояҳои ғӯза (пахта), ки ҳосилаш ғундошта шудааст, пунбачӯб: **ғӯзапоя кандан, ғӯзапоя ғундоштан**.

**ҒӮЗАПОЯҒУНДОРӢ** غوزه‌پایه‌غنداری *исми амал аз* **ғӯзапоя ғундоштан**; ҷамъ карда гирифтани пояҳои ғӯзаи ҳосилаш ғундошташуда.

**ҒӮЗАЧАШМ** غوزه‌چشم *гуфт.* он ки чашмонаш аз косахона берун ҷаҳида бошад.

**ҒӮЗАЧИНӢ** غوزه‌چینی *исми амал аз* **ғӯза чидан**; чида гирифтани ғӯзаҳои пахта барои баъдан кашидани пахтаи онҳо, ғӯзағундорӣ.

**ҒӮЗАҶАЛЛОБ** غوزه‌جلّاب *таър.* он ки ба хариду фурӯши пахта машғул буд, пахтаҷаллоб.

**ҒӮЛ I** غول 1. махлуқи қавиҳайкалу бадвоҳимаи хурофӣ – афсонавӣ, ки гӯё дар кӯҳу биёбон маскан дорад; дев, иблис. 2. *маҷ.* марди бузургҷуссаи бадҳайбат; одами девсирату бадкирдор; **ғӯли биёбон(ӣ)** а) махлуқи афсонавии биёбонӣ б) *маҷ.* одами ваҳшитабиату дуруштандому аблаҳ.

**ҒӮЛ II** غول *кит.* бошишгоҳи шабонаи чорпоён дар дашту саҳро; қӯра; *муқ.* **оғил**.

**ҒӮЛ III** غول *ниг.* **ғӯла** 3.

**ҒӮЛА I** غوله 1. чӯби (кундаҳои) кӯтоҳ-кӯтоҳ буридашудаи дарахт. 2. гудохта ба қолибҳои махсус рехтаи филизот: **ғӯлаи оҳан, ғӯлаи пӯлод, ғӯлаи чӯян**. 3. *маҷ.* одами кӯтоҳқади ғафс, шахси пастаки фарбеҳ.

**ҒӮЛА II** غوله *кит.* ҷои нигоҳдории ғалла, анбори ғалла.

**ҒӮЛАБУР** غوله‌بر арраи дудастадор, ки бо он ғӯла мебуранд, арраи ғӯлабурӣ.

**ҒӮЛАБУРӢ** غوله‌بری *амали* чӯббурӣ, кундабурӣ.

**ҒӮЛАДИНГ** غوله‌دنگ *гуфт.* 1. одами кӯтоҳқади ғафси бадафт. 2. *маҷ.* аблаҳ, аҳмақ.

**ҒӮЛАК I** غولک *шакли тасғири* **ғӯл**.

**ҒӮЛАК II** غولک 1. душохаи чӯбини резинкабаста, ки бачагон бо он сангча меандозанд; *муқ.* **камонғӯлак**. 2. гулӯлачаи гилин, ки онро аз ғӯлак меандозанд: **тири ғӯлак**.

**ҒӮЛАКАНДОЗ** غولک‌انداز 1. он ки аз ғӯлак, фалахмон, камон *ва ғ.* санг меандозад. 2. ҷое, ки ғӯлак (II. 2) меандохтанд.

**ҒӮЛАМОНАНД** غوله‌مانند монанди ғӯла (I,1) ғӯлашакл.

**ҒӮЛАФАРШ** غوله‌فرش роҳе, ки дар замини он ғӯлачаҳои сементӣ рост-рост чида шудааст: **роҳи ғӯлафарш**.

**ҒӮЛАЧА** غولچه *шакли тасғири* **ғӯла**.

**ҒӮЛАЧӮБ** غوله‌چوب чӯби ғӯла, қисмати кӯтоҳ буридашудаи танаи дарахт, ғӯлаи чӯб, кунда.

**ҒӮЛБАК** غولبک *гуфт., ниг.* **ғӯла** 3.

**ҒӮЛИНГ** غولینگ зардолуи хушк.

**ҒӮЛИНГОБ** غولینگ‌آب обе, ки дар он ғӯлинг ҷӯшонда бошанд, зардолуоб.

**ҒӮЛИНГХОӢ** غولینگ‌خایی 1. *исми амал аз* **ғӯлинг хоидан**. 2. *маҷ.* гапро хоидан, ҷавоби дуруст гуфта натавонистан.

**ҒӮЛӢ** غولی *ниг.* **ғуллӣ; ғӯлӣ карда киштан** зич ва ҷафс карда кишт кардан.

**ҒӮЛУНГ** غولنگ *ниг.* **ғӯлинг**.

**ҒӮЛУНГОБ** غولنگ‌آب *ниг.* **ғӯлингоб**.

**ҒӮЛОСО** غول‌آسا *ниг.* **ғӯлпайкар**.

**ҒӮЛПАЙКАР** غول‌پیکر қавиҳайкал, тануманд.

**ҒӮРА//ҒУРА** غوره ангури хоми турш ва ҳосили норасидаи дарахтони мева; *муқ.* **сабча**; **сабр кунӣ, аз ғӯра ҳалво мепазад** (*мақ.*); **ғӯра бастан** ғӯра андохтан, ба ғӯра бастан даромадан.

**ҒӮРАБАНДӢ** غوره‌بندی *исми амал аз* **ғӯра бастан**; ғӯра кардан.

**ҒӮРАГИЛ** غوره‌گل каҳгили норасида, ки бо он пеш аз андова девор ё бомро панҷакаш (гандаандова) мекунанд.

**ҒӮРАМАРГ** **غوره‌مرگ** ҷавонмарг, ҷавони фавтида ё ҳалокшуда.

**ҒӮРАОБ** **غوره‌آب** обе, ки аз ғӯраи ангур фишурда мегиранд ва дар офтоб муддате гузошта, тайёр мекунанд ва бо хӯрок истеъмол мекунанд.

**ҒӮРИЁН** **غوريان** *таър.* сулолаи султонҳои вилояти Ғӯр (дар наздикии шаҳрҳои Ғазна ва Ҳироти Афғонистони ҳозира), ки дар солҳои 1148-1206 ҳукмронӣ кардааст.

**ҒӮРӢ** **غوری** *мансуб ба* минтақаи **Ғӯр** (дар Афғонистон).

**ҒӮТ** **غوت** 1. *ниг.* **фалахмон**. 2. *ниг.* **ғӯта**.

**ҒӮТА** **غوته//غوطه** **:ғӯта задан//ғӯта хӯрдан** фурӯ рафтан дар об, сар ба об фурӯ бурдан; ◊ **ба дарёи** *чизе* **ғӯта задан // ба (дар) дарёи** *чизе* **ғӯта хӯрдан** а) дар иҳотаи чизе мондан, саросар фаро гирифта шудан бо чизе; ғарқи чизе шудан; б) ба чизе тамоман дода шудан: **ба дарёи муҳаббат ғӯта задан (хӯрдан); ба** *чизе (коре)* **ғӯта задан // ба (дар)** *чизе* **ғӯта хӯрдан** а) *ниг.* **ба дарёи** *чизе* **ғӯта задан**…; дар зери чизе мондан; б) бо чизе сахт саргарм шудан, ба чизе (коре) тамоман банд шуда мондан: **ба корҳои илмӣ ғӯта хӯрдан, ба фикру хаёл ғӯта хӯрдан (задан)**.

**ҒӮТАВАР** **غوته‌ور//غوطه‌ور** фурӯрафта дар об; фаро гирифташуда бо чизе, ғариқ: **ғӯтавар ба фикру андешаҳо**.

**ҒӮТАВАРӢ** **غوته‌وری//غوطه‌وری** 1. ғӯтавар шудан, ҳолати фурӯравӣ ба чизе, 2. ба коре тамоман дода шудан.

**ҒӮТАХӮРӢ** **غوته‌خوری//غوطه‌خوری** *исми амал аз* **ғӯта хӯрдан**; ғӯтидан, ба таги об рафтан.

**ҒӮТИДА** **غوتيده** *сифати феълии замони гузашта аз* **ғӯтидан**; **дар лой ғӯтида-ғӯтида** ҳар замон ба лой дармонда: **ба дарё ғӯтида рафтан** ғарқ шудан дар дарё; **дар лой ғӯтида мондан** дар гилу лой банд шудан, дар лой дармондан.

**ҒӮТИДАН** **غوتيدن** 1. дар об фурӯ рафтан, дар об шудан: **дар об ғӯтидан**. 2. фурӯ рафтан ба даруни чизе: **ба лой ғӯтидан; ба обу арақ ғӯтидан** а) ғарқи арақ шудан, сахт арақ кардан; б) *маҷ.* шарманда шудан; **ба хоку чанг ғӯтидан** зери хоку чанг мондан; ◊ **ба қарз ғӯтидан** ба таги қарз мондан, бисёр қарздор шудан; **дандони** *касе* **ғӯтидан** *ба чизе* барои ҳусули чизе зӯри касе расидан; барои аз худ кардани чизе худро ҳақдор ҳисоб кардан; **нони** *касе* **ба равған ғӯтидан** кори касе омад кардан; зиндагии касе рӯ ба беҳбудӣ ниҳодан.

**ҒӮТОН** **غوتان//غوطان** *феъли ҳол аз* **ғӯтидан**; дар ҳолати ғӯтидан; **ғӯтон шудан** ғӯта хӯрдан.

**ҒӮТОН(И)ДАН** **غوتاندن//غوتانيدن//غوطانيدن** *тарзи бавоситаи* **ғӯтидан**; дар об фурӯ равондан, ба об андохтан: **ба об ғӯтонидан, нонро ба шиннӣ ғӯтонида хӯрдан**.

**ҒӮШ** **غوش** *кит.* чӯби сахти хаданг, ки дар сохтани баъзе намуди силоҳу асбоби мусиқӣ ба кор мерафтааст.

**ҒӮША** **غوشه** *кит.* хӯшаи ангур; саракҳои ҷаву гандум, ки дар вақти дарав ба замин афтодааст; **ғӯша-ғӯша** хӯшаҳои зиёд.

# Д

Д *ҳарфи шашуми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар алифбои арабиасоси тоҷикӣ ҳарфи* дол (د); *дар ҳисоби абҷад ба адади* 4 *баробар аст.*

**ДАБ** دب **:даб кардан** а) пошна задан ба асп барои давондан; б) ба касе дӯғ задан; таҳдид ба задан кардан (*бо ишораи даст ва г.*).

**ДАБАНГ** دبنگ 1. *ниг.* **даванг**. 2. он ки рафтору кирдори номӯътадил дорад; аҳмақ, нодон.

**ДАБАРА** دبره **:дӯғу дабара** *лаҳҷ.* дӯғу пӯписа.

**ДАБАРДӮҚӢ** دبردوقی носуфта, дағал, ноҳинҷор.

**ДАБАРОН** *а.* دبران *нуҷ.* дурахшонтарин ситора дар сурати фалакии Савр.

**ДАББА** I *а.* دبّه 1. *тиб.* варами хоя, боди фатқ, чурра. 2. инсон ё ҳайвони гирифтори ин дард; **дабба-дабба роҳ гаштан** байни ду пойро фарох карда, мурғобивор роҳ рафтан.

**ДАББА** II دبه 1. *гуфт.* ҳар чизи бозоркасод, беравнақ, харидорнадошта. 2. моле, ки харидор онро бо айбе ба фурӯшанда баргардонда бошад: **моли дабба**; **дабба кардан** моли харидаро ба фурӯшандааш баргардондан. 3. *маҷ.* бадаҳдӣ, бадқавлӣ, вафо накардан ба аҳд дар муомила.

**ДАББА** III دبّه зарфи дарунхолӣ аз ҷинси филиз, сафол, пластик ё чарм барои гирифтани моеот, аз қабили равған: **дабба - дӯлча** *киноя аз* асбоби нодаркори рӯзгор.

**ДАББОҒ** *а.* دبّاغ ошдиҳандаи пӯст, пироишдиҳандаи пӯст, чармгар.

**ДАББОҒӢ** دبّاغی 1. ош додани пӯст, дибоғат, чармгарӣ. 2. касбу амали даббоғ. 3. ҷой ва маҳалли ош додани пӯст, корхонаи чармгарӣ.

**ДАББОҒХОНА** دبّاغخانه корхонаи ош додани пӯст, чармгарӣ.

**ДАБДАБА** *а.* دبدبه 1. ҳашамат, карруфар, шукӯҳ. 2. намоиш додани ҷоҳу ҷалоли худ; **дабдаба карда гаштан** савлат карда гаштан, калонигарии худро намоиш додан.

**ДАБДАБАДОР** دبدبه‌دار *ниг.* **дабдабанок**.

**ДАБДАБАНОК** دبدبه‌ناک 1. ботантана, мутантан, бошукӯҳ, пурҳашамат: **зиёфати дабдабанок**, **тӯйи дабдабанок, қасри дабдабанок**. 2. *маҷ.* бо пардозу ороиши аз ҳад зиёд; аз ҳад зиёд иборапардозона, тумтароқ (сухан гуфтан).

**ДАБДАЛА** دبدله *гуфт.* **дабдала кардан** а) тамоман вайрон кардан, ба дараҷае шикастану хароб кардан, ки дигар таъмир нашавад; **дабдалаи** *касеро* **баровардан** расвоии касеро баровардан, касеро шарманда кардан; **кори** *касе* **дабдала шудан** кори касе ниҳоят бад шудан; расвоии касе баромадан.

**ДАБИҚӢ** دبیقی як навъ матои абрешими нафис, ки ба Дабиқ ном шаҳри Миср нисбат медиҳанд.

**ДАБИЛА** دبیله *тиб.* варами калон, ки асосан беранг буда, маддаи он дар бофтаҳои чуқуртари таги пӯст ҷамъ мешавад.

**ДАБИР** دبیر 1. нависанда ва таҳриркунандаи мактубу ҳуҷҷатҳои давлатӣ, мирзо, муншӣ, котиб. 2. муаллим, мактабдор, омӯзгор. 3. котиби созмони иҷтимоӣ, ҳизбӣ *ва г.*: **дабири кулли Созмони Милали Муттаҳид**.

**ДАБИРВОР** دبیروار *ниг.* **дабирона**.

**ДАБИРИСТОН** دبیرستان 1. мактаби миёна. 2. *ниг.* **дабирхона**.

**ДАБИРИСТОНӢ** دبیرستانی *марбут ба* **дабиристон**; он ки дар дабиристон таҳсил мекунад ё кор мекунад.

**ДАБИРӢ** دبیری амал ва шуғли дабир; *марбут ва мансуб ба* **дабирӣ**: **либоси дабирӣ**.

**ДАБИРОНА** دبیرانه бо шева ва сабку услуби дабирон, монанди дабирон.

**ДАБИРПЕША** دبیرپیشه он ки шуғли дабирӣ дорад, дабир.

**ДАБИРХОНА** دبیرخانه идорае, ки дар як созмон вазифаи қабул кардан ё фиристодани номаҳои расмиро ба ӯҳда дорад; дафтархона.

**ДАБИСТОН** دبستان мактаби ибтидоӣ, ки маъмулан синфҳои як то чорро дар бар мегирад.

**ДАБИСТОНӢ** دبستانی 1. *марбут ба* **дабистон**. 2. он ки дар дабистон дарс мегӯяд; он ки дар дабистон дарс мехонад.

**ДАБОҒАТ** *а.* دباغت *ниг.* **дибоғат**.

**ДАБУР** *а.* دبور 1. боде, ки аз тарафи ғарб мевазад; *муқоб.* **боди сабо**. 2. *маҷ.* ғарб, мағриб.

**ДАБ(Б)УС** *а.* دبوس *кит.* гурз, чӯбдаст.

**дав** دو *асоси замони ҳозира аз* **давидан**.

**ДАВ** دو 1. давиш, тохт; **мусобиқаи дав** мусобиқае, ки байни давандаҳо баргузор мешавад; **дави асп**. 2. *маҷ., гуфт.* гап, сухан; **дави** *касе* **гузаштан** гапи касе гузаштан.

**ДАВАК** دوک 1. лӯкидон, ғалақаи дар. 2. худ аз худ ғеҷида, ғеҷон (*мас., дар таркиби ҳалқадавак*): **гурбадавак**.

**ДАВАНГ** دونگ фарбеҳи бадафт; бузургҷуссаи безеб: **одами даванг**, **уштури калони даванг**.

**ДАВАНД** دوند тезрафтор, тезгард, бодпо, бидав: **аспи даванд**.

**ДАВАНДА** دونده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **давидан**. 2. тездав, дар давидан чусту чолок. 3. касе, ки давидан дорад.

**ДАВАНДАГӢ** دوندگی *шакли дигари сифати феълии замони ҳозира аз* **давидан**; амали даванда, қобилияти тез давидан доштан; тездавӣ.

**ДАВАРОН** *а.* دوران гардиш, даврзанӣ, чархиш, гирдгардӣ (*мас., ҳаракати чарх*); **даварон кардан** гирд гаштан.

**ДАВАРОНӢ** دورانی **:даваронӣ кардан** давр задан, гирд гаштан.

**ДАВВОР** *а.* دوّار *кит.* даврзананда, гирдгарданда, чархзананда; гарданда; ◊ **гунбади даввор** осмон, фалак.

**ДАВ-ДАВАК** دودوک *гуфт.* 1. даводав, давидани бисёр. 2. пешгузарӣ аз якдигар (*дар бозии бачагон*); **дав-давак кардан** дар давидан мусобиқа кардан; дар роҳи ҳосили мақсад бисёр саъй кардан, давуғеҷ кардан.

**ДАВ-ДАВАКБОЗӢ** دودوکبازی *ниг.* **дав-давак**.

**ДАВ-ДАВОН** دودوان тозон, давида, тохта; босуръат, тез.

**ДАВИДА** دویده *сифати феълии замони гузашта аз* **давидан;** тозон, тохта: **давида баромадан**, **давида рафтан**, **давида омадан**; **давида-давида** дав-давон; якзайл тохта; **давида хестан (бархостан)** чусту чолокона, зуд аз ҷо хестан.

**ДАВИДАН** دویدن 1. тохтан, тозон рафтан; босуръат рафтан; **давидани гӯсола то каҳдон** (*мақ.*). 2. *маҷ.* давуғеҷ кардан, давутоз кардан, бисёр рафтуой кардан; кӯшиш кардан (*барои ба даст даровардани чизе*): **ба ҳар тараф давидан**. 3. *маҷ.* пайдо шудан, намоён шудан, ҳувайдо гаштан (*хусусан якбора*): **ба рӯи** *касе* **сурхӣ давидан, ба лаби (ё рӯи)** *касе* **табассум давидан;** ◊ **аз дунболи (пайи, қафои)** *касе* **давидан** а) касеро таъқиб кардан; аз пайи касе гаштан; б) дар ҷустуҷӯи чизе овора шудан, дар кофтукови чизе саргардон шудан; **ба рӯи** *касе* **давидан** шарм надошта ба рӯи касе ягон гапи беадабона гуфтан; эҳтироми касеро ба назар нагирифта бо ӯ густохона гап задан; **ба сар давидан** бо майлу рағбат иҷро кардан кореро, ба коре аз дилу ҷон часпидан; **аз дӯст як ишорат**, **аз мо ба сар давидан** (*мақ.*); **ба сари** *касе* **давидан** ба касе ҳамла кардан, ба касе ҳуҷум намудан.

**ДАВИДАРАВОН** دویده‌روان дар ҳолати давидан.

**ДАВИШ** دوش *исми феълӣ аз* **давидан**; дав, тохт; **майдони давиш** майдони мусобиқаи давидан.

**ДАВЛАТ** *а.* دولت 1. молу мулк, бойигарӣ, доройӣ, сарват: **давлати дунё, молу давлат, давлатат зиёда шавад** (*таъбири дуои нек*); **давлату ҳашамат** сарват ва ҷоҳу ҷалол, молу мулк; **давлати** *касе* **кам нашудан** ба молу мулки касе зарар нарасидан. 2. ташкилоти сиёсии як ҷомеа, ки созмонҳояш умури онро идора менамояд; мамлакате, ки ба чунин ташкилот соҳиб аст: **давлати марказиятёфта (мутамарказ), давлати мустақил**. 3. *маҷ.* бахт, саодат, иқбол; **давлати пирӣ** хушбахтӣ ва осудаҳолии айёми пирӣ; **давлати бузург будан** бахти ниҳоят баланд будан, толеи баланд будан, боиси хушбахтӣ шудан; **аз давлати… // аз сояи давлати…** ба шарофати…; ба воситаи…; аз ҳисоби…; **аз давлати шолӣ курмак об мехӯрад (***мақ.***)**; **дар сояи давлати…** а) дар паноҳи…, дар ҳимояи…; б) ба шарофати…, аз пушти…

**ДАВЛАТДОРӢ** دولتداری идора кардани давлат; ҳукмронӣ.

**ДАВЛАТЁР** دولتیار бахтёр, хушбахт; соҳибзафар, музаффар.

**ДАВЛАТЁРӢ** دولتیاری *маҷ.* хушбахтӣ, саодатмандӣ, некбахтӣ.

**ДАВЛАТӢ** دولتی *мансуб ба* **давлат**: **вазифаи давлатӣ, бонки давлатӣ, идораи давлатӣ; имтиҳони давлатӣ** имтиҳони хатми мактабҳои миёна ва олӣ; **мукофоти давлатӣ** ҷоизаи махсус таъсискардаи ҳукумат барои ихтироъ ва кашфиёт, беҳтарин асарҳои адабӣ, илмӣ, санъат *ва г.*, ки одатан соле ё муддате як бор дода мешавад; **сирри давлатӣ** сирри амнияти мамлакату ҳукумат, ки фош кардани он ҷиноят аст; **ҳуҷҷати давлатӣ** ҳуҷҷате, ки аз тарафи ҳукумат қабул шудааст; ҳуҷҷати расмӣ.

**ДАВЛАТМАНД** دولتمند 1. соҳибсарват, доро. 2. бахтиёр, хушбахт, саодатманд.

**ДАВЛАТМАНДӢ** دولتمندی давлат доштан, сарватманд будан, соҳиби молу мулк будан.

**ДАВЛАТПАНОҲ** دولت‌پناه 1. *кит.* бахтовар, саодатбахш; паноҳгоҳи саодат ва хушбахтӣ. 2. *маҷ.* некбахт ва муқтадир.

**ДАВЛАТСАРО** دولت‌سرا *ниг.* **давлатхона**.

**ДАВЛАТХОНА** دولت‌خانه *таър.* қароргоҳи амиру ҳоким, арк, боргоҳ; қаср, сарой, пойтахт.

**ДАВЛАТХОҲ** دولت‌خواه хоҳони хушбахтии касе, хайрхоҳ, некхоҳ.

**ДАВЛАТХОҲӢ** دولت‌خواهی некӯхоҳӣ, хайрхоҳӣ, талаби хушбахтӣ барои касе.

**ДАВЛАТХОҲОНА** دولت‌خواهانه аз рӯи хайрхоҳӣ, некхоҳона.

**ДАВЛАТШАҲР** دولت‌شهر *таър.* давлати мустақиле, ки дар як шаҳр ва ноҳияҳои атрофи он ташкил мегардид: **давлатшаҳрҳои Юнони бостон**.

**ДАВО** *а.* دوا 1. он чи беморро бо он муолиҷа мекунанд, дору, дармон; **даво кардан** табобат кардан, муолиҷа намудан. 2. *маҷ.* чора, илоҷ; **ба дарде даво шудан** ҳоҷати касеро баровардан, сабаби бартараф шудани мушкил ё камбуди касе гардидан; **давои қурут оби ҷӯш (гарм)** (*зарб.*).

**ДАВОБ(Б)** *а.* دواب *кит.*, *ҷ.* **добба**; чаҳорпоён, махсусан чаҳорпоёни саворӣ ва ҷонварон.

**ДАВОБАХШ** دوابخش дармонбахш, шифобахш, шифодиҳанда.

**ДАВОБДОР** دوابدار *кит.* саис, аспбон.

**ДАВОВИН** *а.* دواوین *кит., ҷ.* **девон**.

**ДАВОГАР** دواگر давокунанда, табиб.

**ДАВОДАВ** دوادو давиш, тозиш; беист давидан ба ҳар тараф, давутоз, давуғеҷ.

**ДАВОДАВӢ** دوادوی *ниг.* **даводав**.

**ДАВОИР** *а.* دوائر *кит.*, *ҷ.* **доира** I (доираҳо).

**ДАВОӢ** دوائی давошаванда; он чи хосияти дорӯӣ дорад, шифобахш: **гиёҳҳои давоӣ**.

**ДАВОКУНАНДА** دواکننده табобаткунанда; дорои хусусияти дармонӣ.

**ДАВОЛ** دوال 1. тасмаи чармин (*барои борбандӣ, миёнбанди узангуи асп, тасмаи рикоб*). 2. тасмаи ғафси чармин барои нақоразанӣ.

**ДАВОЛА** دواله *кит.* навъи моддаи хушбӯ.

**ДАВОЛБОЗ** دوالباز *кит.* 1. он ки даволбозӣ мекунад; тасмабоз. 2. *маҷ.* ҳилагар, маккор.

**ДАВОЛБОЗӢ** دوال‌بازی 1. навъи бозии қимор, ки бо тасмаи чармӣ ва ҳалқа анҷом мегирад. 2. *маҷ.* ҳилагарӣ, маккорӣ.

**ДАВОЛӢ** دوالی 1. тасмабоз, найрангбоз, ҳилагар. 2. *тиб.* навъи беморӣ, ки ба сабаби печу хам гардидани рагҳои хунгард, махсусан сурхраг ва сиёҳраг рӯй додааст.

**ДАВОМ** *а.* دوام 1. ҳамеша будан, мондагорӣ, пойдорӣ; бақо, сабот. 2. қисми боқимонда, бақияи чизе, ҳиссаи нотамоми чизе, идома, дунбола: **давоми сухан, давоми ҳикоя (қисса); давоми умр** бақои умр, поядагии умр; **дар давоми**… а) дар зарфи…, дар тӯли…, дар муддати…: **дар давоми ду моҳ**; б) дар рафти…, дар ҷараёни…; дар аснои…: **дар давоми сухани худ**, **дар давоми сӯҳбат**…; **давом додан** идома додан; то ба охир расидани коре аз пайи он будан; **давом доштан** ҷараён доштан, дар ҷараён будан, идома доштан, нотамом будан; **давом кардан (намудан)** а) ҷараён доштан, тӯл кашидан; б) идома додан (*мас.*, *сухани худро*); в) ҳозир шудан, муддате рафтуомадро давом додан; **давом кунон(и)дан** идома додан: **сухани (ҳикояи) худро давом кунон(и)дан**; **ба коре давом кардан (намудан)** а) кореро идома додан; кореро қатъ накардан; дар коре иштирок кардан, ба ҷое (коре) ҳозир шудан (*мас.*, *ба дарс, ба мактаб, ба кофтукови касе*).

**ДАВОМАТ** *а.* دوامت 1. иштирок, ҳузур: **давомати талабагон ба дарсҳо; давомат кардан** ҳозир шудан, доимо давом додани коре; **давомат кунон(и)дан** идома (давом) додан. 2. муддати кор ва фаъолият (-и даста *ё* гурӯҳе ба машғулияте).

**ДАВОМДЕҲ** دوام‌ده *ниг.* **давомдиҳанда**; идомадиҳанда.

**ДАВОМДИҲАНДА** دوامدهنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **давом додан**.

**ДАВОМДОР** دوام‌دار зиёд давомкунанда, кашолёбанда, тӯлонӣ; **гурӯҳи машғулияти давомдор** гурӯҳи талабагони хурдсол, ки дар мактаб баъд аз соатҳои дарс ҳам як муддат машғулияташон давом мекунад.

**ДАВОМДОРӢ** دوام‌داری давомдор будан; идома доштан.

**ДАВОМИЯТ** *а.* دوامیت *ниг.* **давомат**.

**ДАВОМКУНАНДА** دوام‌کننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **давом кардан**; иштироккунанда.

**ДАВОМНОК** دوام‌ناک 1. *ниг.* **давомдор**. 2. дунболадор; қисм-қисм чопшаванда (*дар рӯзнома ва маҷалла*): **ҳикояи давомнок**.

**ДАВОМНОКӢ** دوام‌ناکی давомнок будан, идома доштан.

**ДАВОМОТ** *а.* دوامات *ниг.* **давомат**.

**ДАВОМПАЗИР** دوام‌پذیر давомёбанда, бардавом.

**ДАВОН** I دوان *феъли ҳол аз* **давидан**; тозон, тохта, давида, дар ҳолати давидан: **давон омадан, давон рафтан; давон-давон** босуръат тохта, тез давида; **давон шудан** давидан; давида рафтан; равон, ҷорӣ.

**ДАВОН** II دوان ағба, кӯтал.

**ДАВОНА** دوانه дар ҳоли давидан, давон, давида истода.

**ДАВОНАНДА** دواننده водоркунанда ба давидан, барои давидан маҷбур кардан.

**ДАВОН(И)ДАН** دواندن//دوانیدن 1. *тарзи бавоситаи* **давидан**; ба давидан водор кардан, тозондан; **асп давондан** а) асп тозондан, машғули аспдавонӣ шудан; аспро давонда рафтан; б) аспакӣ ҳуҷум кардан, савора ҳамла овардан. 2. андудан, ҳалкорӣ кардан (*бо оби тилло, нуқра ва г.*): **зарҳал (оби тилло) давондан**. 3. *гуфт.* касали дарунрав кардан. 4. *маҷ.* овораю саргардон кардан (*бо ваъда анҷом додани коре*); ◊ **ақл давондан** ақлро ба кор андохтан, фикру андеша кардан; **реша давондан** а) реша паҳн кардан; нашъунамо кардан (-и растанӣ); б) мустаҳкам ҷойгир шудан; мавқеи худро мустаҳкам кардан; **чашм давондан** назар афкандан, нигоҳ кардан; тез аз назар гузаронидан; **пӯсти нав давондан** пӯсти нав баровардан, пӯст пайдо шудан (*дар рӯи ҷароҳат*).

**ДАВОНОПАЗИР** دواناپذیر илоҷнопазир, табобатнашаванда, бедармон, муолиҷанашаванда.

**ДАВОПАЗИР** دواپذیر табобатшаванда, илоҷпазир, муолиҷашуданӣ.

**ДАВОСОЗ** دواساز *ниг.* **дорусоз**.

**ДАВОСОЗӢ** دواسازی *ниг.* **дорусозӣ**.

**ДАВОТ** *а.* دوات 1. зарфи хурди дорои ранг, ки қаламро барои навиштан бар он фурӯ мебаранд; рангдон, сиёҳидон. 2. ҷаъба ё қуттие, ки дар он қалам ва дигар абзори навиштро мегузоранд; қаламдон.

**ДАВОТГАР** دواتگر *ниг.* **давотсоз**.

**ДАВОТГАРӢ** دواتگری *ниг.* **давотсозӣ**.

**ДАВОТДОР** دواتدار *таър.* сиёҳидонбардор, қаламдонбардор, шахси маъмури дарбори шоҳону ҳокимон, ки вазифааш давот бардошта гаштан буд.

**ДАВОТӢ** دواتی *марбут ба* **давот**; давотдор.

**ДАВОТСОЗ** دواتساز *кит.* созандаи давот, он ки давот месозад.

**ДАВОТСОЗӢ** دواتسازی давотгарӣ, амал ва кори давотсоз.

**ДАВОТХОНА** دواتخانه *таър.* идораи муншиён, мирзохона.

**ДАВОУЛМИСК** *а.* دواالمسک *кит., тиб.* доруе, ки барои бақувват кардани дил аз чанд даво месохтанд ва қисмати бештари онро мушк ташкил мекард.

**ДАВОҶ** دواج 1. болопӯш, рӯйҷо, ҷойпӯш. 2. кӯрпа, бистар, ҷойхоб. 3. қабо, ҷомаи васеъ, ки тамоми баданро пӯшонад.

**ДАВОШАВАНДА** دواشونده табобатшаванда, муолиҷашаванда.

**ДАВР** *а.* دور 1. гардиш, чархиш, ҳаракат дар гирди чизе; **даври фалак** гардиши фалак, чархи фалак; замона, рӯзгор. 2. навбат (*дар бозӣ, овоздиҳӣ дар интихобот ва г.*); **даври ҷом** гардиши бонавбати ҷоми май дар давраи аҳли сӯҳбат. 3. айём, ҳангом; вақт, замон: **даври пеш (қадим), дар ҳар давру замон; даври ҷавонӣ** айёми ҷавонӣ, вақти ҷавонӣ; **даври коре расидан** фаро расидани вақти коре. 4. *маҷ.* вақти ҳукмронӣ, аҳди салтанат; **даври** *касе* **омадан** навбати ҳукмронии касе расидан; ҳукми касе раво гардидан. 5. гирд, гирдогирд, атроф, давра, доира: **даври сар, даври хирман, ба даври мизи** *касе* **ҷамъ омадан, даври** *чизеро* **печонида гирифтан**; **давру пеш** гирду атроф, гӯшаву канор; қарибиҳо, наздикиҳо; **давр задан** а) гирд гаштан, чарх задан дар атрофи чизе (*мас., киштии кайҳонӣ дар атрофи Замин*); б) аз гирди чизе гузаштан; атрофи ҷоеро тай карда рафтан (*роҳи ростро монда*); в) *маҷ.* сайру гашт кардан, гардиш кардан (*барои тамошо ва ҳавохӯрӣ*); **давр зада баромадан** а) гирд гаштан, гашта баромадан ҷоеро (*мас., барои аз назар гузаронидан*); б) паймудан атрофи ҷоеро; **давр рондан** а) ҳукм рондан, ҳукмронӣ кардан; б) *маҷ.* бо айшу ишрат рӯз гузаронидан, хушвақтӣ кардан, бо карру фар рӯз гузаронидан; ◊ **даври гул** фасли шукуфтани гулҳо, мавсими гул; **давр–даври** *касе* **(будан)** а) ҳукмрони замон будани касе; б) ҳукми касе раво будан, гапи касе гап будан; **давру даврон** а) замона, рӯзгор; б) айшу ишрат, хушию хуррамӣ, рӯзи хуш.

**ДАВРА** *а.* دوره 1. чизи мудаввар, гирд, доирашакл: **мизи давра**, **оинаи давра**, **ҳавзи давра**; **чароғи давра** *ниг.* **даврапилта**. 2. давр, гардиш, навбат. 3. гурӯҳи ҳалқа зада ба як ҷо гирдомадаи одамон, маърака, ҷамъомад (*мас., давраи ҷавонон*). 4. вақту замони муайяни инкишофи чизе ё фаъолияти касе; давр, замон, вақт, айём; овон: **давраи бачагӣ (кӯдакӣ), давраи имтиҳонот, давраи нави муносибатҳои байналхалқӣ, давраиислоҳоти замин; давраи ҳисоботӣ** муддати фаъолияти ягон ҳайати интихобӣ, ки дар бораи он ҳисобот дода мешавад. 5. як қисми муддате, ки барои бозие ҷудо карда шудааст, давр; **аҳли давра** дар давра ҳозирбудагон, ҷамъомадагон, аҳли маҳфил; **дар давраи дӯстон** дар иҳотаи дӯстон, дар байни дӯстон; **давра гирифтан (давра гирифта нишастан)** гирд омадан, ҳалқа зада нишастан, ҳалқавор атрофи чизеро печонидан; **давра кардан** *д.* маросиме, ки барои муайян кардани синну соли шахси фавтида ва шустани гуноҳи ӯ гузаронида мешавад; **давра шудан** *ниг.* **давра гирифтан**.

**ДАВРАГАРД** دوره‌گرد 1. ба таври доиравӣ чархзананда, чархзананда дар атрофи чизе. 2. *маҷ.* он ки ҷои муайян ва собити ҷои кору сукунат надорад; ҳарҷогард.

**ДАВРАГАРДӢ** دوره‌گردی *маҷ.* бекору беҳуда гаштан; беҳудагардӣ.

**ДАВРАГӢ** دورگی *ниг.* **даврӣ** 4.

**ДАВРАИҶАНГӢ** دورۀجنگی *мансуб ба* замони

ҷанг; **ашъори давраиҷангӣ** шеърҳои дар замони ҷанг эҷодшуда.

**ДАВРАПИЛТА** دوره‌پلته **:чароғи даврапилта** чароғи карасинии пилтааш доирашакл.

**ДАВРГАРД** دورگرد гирдгарданда дар атрофи чизе, тавофкунанда.

**ДАВРГИР** دورگیر *кит.* 1. боданӯш, касе, ки дар даври шароб ҷоми навбатӣ ба ӯ мерасад. 2. *маҷ.* подшоҳ, ҳукмрон.

**ДАВРЗАНАНДА** دورزننده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **давр задан**. 2. гарданда, чархзананда (*дар гирди меҳвари худ*): **кӯраи даврзанандаи заводи семент**.

**ДАВРЗАНӢ** دورزنی *исми амал аз* **давр задан**; чархзанӣ, чархиш; дар атрофи чизе ё касе чарх задан.

**ДАВРИЯТ** *а.* دوریت давра ба давра.

**ДАВРӢ** دوری 1. доирашакл, мудаввар, давра. 2. табақи калони ошхӯрӣ. 3. навъи ҷул, сағрипӯши маркаб. 4. мансуб ба давру замони муайян; ҳар ҳодисаи дар вақту замони муайян такроршаванда. 5. пардаи гулдӯзии арӯсӣ, ки гулҳояш одатан гирд-гирд дӯхта мешавад; **матбуоти даврӣ // адабиёти даврӣ** нашрияҳое, ки дар муддатҳои муайян ба таври мусалсал бароварда мешаванд (*аз қабили* рӯзнома, ҳафтанома, маҷалла *ва г.*).

**ДАВРОДАВР** دورادور гирдогирд, атроф: **сайёҳати давродаври кураи Замин**.

**ДАВРОН** دوران 1. давр, рӯзгор, даҳр, замо–на; вақт, ҳангом, айём: **даврони бачагӣ (ҷавонӣ, пирӣ)**. 2. замони ҳукмронӣ, аҳди ҳукмронӣ; **нодираи даврон** беназир дар замони худ, мумтоз, беҳамто; **ягонаи даврон** беназир, беҳамто, бемислу монанд; **давру даврон** *ниг.* **давр (давру даврон)**.

**ДАВРОНДИДА** دوران‌دیده *маҷ.* дунёдида, ҷаҳондида, ҷаҳонгашта.

**ДАВРСАНҶ** دورسنج *тех.* абзоре барои санҷиши шумораи чархиши даврзании дастгоҳи гарданда.

**ДАВРУБАР** دوروبر *гуфт.* атрофу акноф, гирду гӯша.

**ДАВУҒЕҶ** دووغیج чунбуҷӯл (*барои саришта кардани коре*), ташвиш, тараддуд.

**ДАВУТОЗ** دووتاز 1. даводавӣ кардан (*дар талоши чизе*), ташвиш кашидан, тараддуд кардан, заҳмат кашидан, даступо кардан. 2. шафоат (мадад) кардан.

**ДАВҲА** *а.* دوحه 1. дарахти бузург. 2. *киноя аз* фарзанд, зода.

**ДАВЧА** دوچه *гуфт.* зардолуи хом, ғӯраи зардолу; ◊ **давча нашуда ғӯлинг шудан** давраи ҷавониро аз сар нагузаронда пир шудан.

**ДАҒ** دغ *кит.* замини беҳосил, хоки беалаф.

**ДАҒАЛ** *а.* دغل 1. ҳар чизи дурушт, ки ба даст ё ягон узви бадан сахт мерасад, шахшӯл; ноҳамвор; носуфта: **матои дағал**; **муомилаи дағал** рафтор ва муносибати густохона бо дигарон; **сухани дағал** сухани дурушт. 2. он ки бо касе дурушт, беодобона муомила мекунад, бадмуомила, дуруштхӯ, сахтгап; густох. 3. *кит.* маккор, ҳилагар. 4. *кит.* носара, сақат, қалб (*оид ба симу зар*).

**ДАҒАЛБОЗ** دغلباز *кит.* ҳилагар, найрангбоз, ҳаромбоз.

**ДАҒАЛБОЗӢ** دغلبازی *кит.* ҳилагарӣ, найрангбозӣ, ҳаромбозӣ.

**ДАҒАЛБОФТ** دغل‌بافت бофташ дурушт, аз ҷиҳати бофт бадсифат (*оид ба матоъ*).

**ДАҒАЛӢ** دغلی 1. бадмуомилагӣ, дуруштӣ, бемаданиятӣ дар муомила; сахтгапӣ, густохсуханӣ: **дағалӣ кардан**. 2. шахшӯлӣ, ноҳамворӣ; **бо дағалӣ** дағалона.

**ДАҒАЛКОРӢ** دغل‌کاری *ниг.* **дағалбозӣ**.

**ДАҒАЛМИЗОҶ** دغل‌مزاج *ниг.* **дағалтабиат**.

**ДАҒАЛМУОМИЛА** دغل‌معامله *ниг.* **дағал**

**ДАҒАЛМУОМИЛАГӢ** دغل‌معاملگی *ниг.* **дағалӣ** 1.

**ДАҒАЛМӮЙ** دغل‌موی он ки мӯи ғафси дурушт дорад, он чи мӯяш дурушт аст.

**ДАҒАЛОНА** دغلانه ба таври дағал, бо дағалӣ, бо дуруштӣ: **дағалона гап задан, дағалона ҷавоб додан**.

**ДАҒАЛПАШМ** دغل‌پشم он чи пашми дурушту сахт дорад; *муқоб.* **маҳинпашм**.

**ДАҒАЛТАБИАТ** دغل‌طبیعت одами табиаташ дурушт, феълу хӯяш бад, тундмизоҷ.

**ДАҒАР-БУҒУР** دغربغر *гуфт.* ноҳамвор, носуф-

та; шахшӯл: **санги дағар-буғур, роҳи дағар-буғур**.

**ДАҒ-ДАҒ** دغدغ *калимаи тақлиди овоз*, ки ҳолати ларзиши сахти аъзои баданро аз тарс ё сармои шадид ифода мекунад: **дағ-дағ ларзидан**.

**ДАҒДАҒА** *а.* دغدغه 1. тарс, бим; воҳима; **дағдаға кардан** таҳдид кардан; дӯғу пӯписа кардан. 2. *кит.* майлу хоҳиш, орзу, ҳавас; даъвои коре. 3. лофи зӯрӣ; калонгарӣ, ҳавобаландӣ; **тарки дағдағаи зиндагонӣ кардан** *мач.* вафот кардан, мурдан.

**ДАҒДАҒАДОР** دغدغه‌دار 1. *гуфт.* воҳиманок; бадвоҳима. 2. лофзан; ҳавобаланд, худписанд, худсито.

**ДАҒДАҒАК** دغدغک *бот.* гиёҳе аз ҷинси нахӯд, ки гулҳои зард дорад, дағдағон.

**ДАҒДАҒОН** دغدغان *ниг.* **дағдағак**.

**ДАҒЕҶ** دغیج *лаҳҷ.* занони бародарон нисбат ба якдигар, авсун.

**ДАҒО** دغا 1. макру фиреб, ҳила. 2. *мач.* одами качбоз, қаллоб, фиребгар; **дӯғу дағо** таҳдид, дӯғу пӯписа.

**ДАҒОБОЗ** دغاباز фиребгар, ҳилагар, қаллоб.

**ДАҒОБОЗӢ** دغابازی амали дағобоз; фиребгарӣ, ҳилагарӣ.

**ДАҒОПЕША** دغاپیشه *кит., ниг.* **дағобоз**.

**ДАД** دد *кит.* ҳайвони ваҳшӣ аз даранда ва ғайридаранда (*аз қабили* шер, паланг, гург *ва г.*); *муқоб.* **дом**: **дому дад**.

**ДАДА** I دده *ниг.* **дадо**.

**ДАДА** II دده *ниг.* **дад**.

**ДАДӢ** ددی дарандагӣ, дад будан.

**ДАДМАНИШ** ددمنش дарандахӯй, дорои хислати даранда.

**ДАДМАНИШОНА** ددمنشانه аз рӯи дарандахӯӣ ва ваҳшоният, ваҳшиёна.

**ДАДО** ددا *гуфт.* падар, додо, дада: **гадо бошад, дадо бошад** (*мақ.*).

**ДАЖҒИМ** دژغیم *ниг.* **дижхим**.

**ДАЖҒОЛ** دژغال 1. омехтаи сангмайдаю хиштпораҳои партови сохтмон, ки ҳангоми сементкорӣ истифода мебаранд. 2. боқимондаҳои ангиштсанг баъд аз сӯхтани он.

**ДАЖҒОЛБЕТОН** دژغال‌بیتان бетони сангрезадор.

**ДАЙ** دی *нуҷ.* 1. моҳи даҳуми соли шамсӣ пас аз озар ва пеш аз баҳман (мутобиқ ба моҳи ҷадии тақвими бурҷӣ) аст, ки ба 22 декабр - 21 январ рост меояд ва мавсими шиддати сармои зимистон ҳисоб мешавад. 2. рӯзи ҳаштум, понздаҳум ва бисту сеюми ҳар моҳи шамсӣ дар солшумории форсиёни қадим. 3. зимистон.

**ДАЙДУ** دیدو сакалту, ҳарзагард; оворагард: **ҷавони дайду, боди дайду**.

**ДАЙДУГӢ** دیدوگی ҳарзагардӣ, ҳарҷогардӣ, оворагӣ.

**ДАЙДУЗАН** دیدوزن зани дайду, зани ҳарзагард; зани дӯстдорандаи дарбадаргардӣ.

**ДАЙЁН** *а.* دیّان *д.* мукофотдиҳанда; ҷазодиҳанда; қаҳркунанда; ҳисобгир (*сифати Худо*).

**ДАЙЁР** I *а.* دیّار *кит.* 1. аҳли диёр; бошанда, сокин, истиқоматкунанда. 2. ҳар мавҷуди зинда, бавежа инсон, кас, шахс; касе.

**ДАЙЁР** II *а.* دیّار *кит.* дайрнишин, сокини дайр, роҳиб.

**ДАЙМАҲ//ДАЙМОҲ** دیمه//دیماه моҳи дай; зимистон, сармо.

**ДАЙМОҲӢ** دیماهی *мансуб ба* **даймоҳ**; зимистонӣ; хунук, сард.

**ДАЙН** *а.* دین 1. қарзе, ки мӯҳлати адои он муайян аст, қарзи мӯҳлатнок; қарз, вом. 2. *мач.* ҳар вазифае, ки адои он ҳатмист; **дайн шудан** собит шудан, исбот шудан (-и ягон кори нораво.).

**ДАЙР** *а.* دیر *таър.* ҷои иқомат ва ибодати роҳибон, ибодатгоҳи оташпарастон ва насрониён, савмаа; б*а истилоҳ* олами инсонист; **дайри муғон** а) ибодатхонаи оташпарастон; оташкада; б) маҷлиси урафо ва авлиё (*дар тасаввуф*); в) *мач.* ҷои майнӯшӣ.

**ДАЙРНИШИН** دیرنشین муқими дайр, дайёр; роҳиб, зоҳид.

**ДАЙҲИМ** دیهیم *кит.* тоҷ, афсар; кулоҳи мурассаъ.

**ДАЙҲИМДОР** دیهیم‌دار *кит.* 1. тоҷдор. 2. *мач.* подшоҳ.

**ДАЙҶУР** *а.* دیجور *кит.* торикӣ, сиёҳӣ, зулмат; **шаби дайҷур** шаби ниҳоят торик.

**ДАЙЮС** دیوس *ниг.* **даюс**.

**ДАКАДАНГ** دکدنگ *гуфт.* 1. *калимаи тақлиди* овози мунтазам ба ҷое задан ё расидани чизҳо; дак-дак. 2. *маҷ.* боҳашамат, бошукӯҳ, дабдабанок: **имората дакаданг**, **гунбази дакаданг**.

**ДАКАНГ** دکنگ 1. як навъ турна, ки овози баланди бадвоҳима дорад. 2. ҷангӣ; ҷангара: **мурғи даканг**, **хурӯси даканг**.

**ДАКАР-ДУКУР** دکر دکر *ниг.* **дукурдукур**.

**ДАК-ДАК** دکدک *калимаи тақлиди* овози чарху ғалтаки қатораву ароба ҳангоми гардиш дар ҷоҳои ноҳамвор.

**ДАККА** دکه зарба, садама, лат; **дакка хӯрдан** а) ба ҳам задани ду чиз, бархӯрдан ба чизе дар вақти ҳаракат; расидан ба ҷое; б) дармондан (дар вақти хондан), забон гирифтан; в) *маҷ.* пешпо хӯрдан; ба ҳолати ногуворе афтодан; ◊ **ба осмон (фалак) дакка задан** ба авҷи аъло расидан, ниҳоят баланд шудан (*-и овоз, дуд, чангу губор ва г.*).

**ДАҚ** دق садои бархӯрдани ду ҷисм, тақ; **дақ-дақ** садои такрории задани чизе.

**ДАҚ(Қ)** I *а.* دق 1. кӯфтан, кӯбидан: **кӯфтани оҳангар**. 2. *маҷ.* садақаталабӣ, гадоӣ. 3. сарзаниш, маломат. 4. навъи матои нафиси румӣ ва мисрӣ, ки дар гузашта бисёр машҳур будааст.

**ДАҚ(Қ)** II دق *гуфт.* сӯзон, тафсон, ниҳоят гарм: **офтоби дақ; дақи офтоб** айни шиддати гармои офтоб.

**ДАҚЁНУС** *ю.* دقیانوس 1. кӯтоҳшудаи номи ҳокими Рум Дақилатиёнус – Диэклетиан (284-305), ки ба қатлу озори масеҳиён шӯҳрат ёфта буд. 2. *маҷ.* золим, ситамкор. 3. *маҷ.* кӯҳна, кӯҳнаколои аз қадим монда.

**ДАҚЁНУСӢ** دقیانوسی 1. ситамкорӣ, золимӣ. 2. кӯҳна, кӯҳнаколои аз давраҳои пешин монда.

**ДАҚИҚ** *а.* دقیق 1. нозук, борик: **маъниҳои фалсафии дақиқ, фикрҳои дақиқ, мулоҳизаҳои дақиқ**. 2. аниқ, саҳеҳ, дуруст, бехато: **тарозуи дақиқ**. 3. борикбин, нуктасанҷ; дақиқгар, бодиққат: **хонандаи дақиқ, нигоҳи дақиқ, назари дақиқ, чашми дақиқ; илмҳои дақиқ** илмҳое, ки асоси риёзӣ доранд.

**ДАҚИҚА** I *а.* دقیقه 1. воҳиди вақт, ки шастяки соатро ташкил медиҳад ва баробари шаст сония аст. 2. *нуҷ.* воҳиди паймоиши кунҷи ҳамвор, ки ба шастяки дараҷа, яъне аз шаст як ҳиссаи дараҷа баробар мебошад; **дақиқа ба дақиқа** бо мурури ҳар дақиқа; торафт.

**ДАҚИҚА** II *а.* دقیقه *кит.* нуктаи борик, сухани пӯшидамаънои нозук.

**ДАҚИҚАГАРД** دقیقه‌گرد ақрабаки соат, ки дақиқаро нишон медиҳад.

**ДАҚИҚАГӢ** دقیقگی яклаҳзагӣ, баробари як дақиқа.

**ДАҚИҚАДОН** دقیقه‌دان *кит.* борикбин, нозукфаҳм, донишманд.

**ДАҚИҚАЁБ** دقیقه‌یاب *кит.* нуктасанҷ, борикбин.

**ДАҚИҚАЁБӢ** دقیقه‌یابی *кит.* борикбинӣ, нуктасанҷӣ.

**ДАҚИҚАН** *а.* دقیقاً ба таври дақиқ, борикбинона.

**ДАҚИҚАСАНҶ** دقیقه‌سنج *кит.* борикбин, зирак, доно, нуктасанҷ.

**ДАҚИҚАХӮ(Й)** (دقیقه‌خو(ی *кит.* нозуктабъ.

**ДАҚИҚАШИНОС** دقیقه‌شناس *кит.* он ки маврид ва тариқи иҷрои корро хуб медонад; нуктасанҷ, нозукфаҳм.

**ДАҚИҚАШУМОР** دقیقه‌شمار 1. ақрабаки соат, ки дақиқаро нишон медиҳад. 2. *маҷ.* интизори сахт будан.

**ДАҚИҚАШУМОРӢ** دقیقه‌شماری *кит.* муштоқона интизорӣ кашидан, интизории муштоқона.

**ДАҚИҚБИН** دقیق‌بین борикбин, зирак, доно.

**ДАҚИҚӢ** دقیقی 1. дақиқ будан, аниқӣ, саҳеҳӣ. 2. дақиқкорӣ, диққаткорӣ, бодиққатӣ.

**ДАҚИҚКОР** دقیق‌کار он ки дар иҷрои кор ба ҷузъиёт диққат медиҳад.

**ДАҚИҚКОРӢ** دقیق‌کاری дақиқкор будан; диққат ба ҷузъиёти корҳо.

**ДАҚИҚКОРОНА** دقیق‌کارانه бо диққат, бо дақиқназарӣ, борикбинона, мӯшикофона.

**ДАҚИҚНАЗАР** دقیق‌نظر бодиққат, борикбин.

**ДАҚИҚНАЗАРОНА** دقیق‌نظرانه аз рӯи дақиқназарӣ.

**ДАҚИҚОНА** دقیقانه аз рӯи бодиққатӣ, дақиқбинона, дақиқназарона.

**ДАҚҚОҚ** *а.* دقاق *кит.* рахтшӯй, ҷомашӯй.

**ДАҚҚОҚӢ** دقاقی амал ва шуғли даққоқ, ҷомашӯӣ, рахтшӯӣ.

**ДАҚОИҚ** *а.* دقائق *ҷ.* **дақиқа**; **дақоиқ рондан** нозукбаёнӣ кардан.

**ДАЛА** I دله *кит.* ҳайвони ваҳшии гурбашаклест, ки аз пӯсти он пӯстин медӯзанд, қоқум.

**ДАЛА** II دله *ниг.* **далла**.

**ДАЛВ** *а.* دلو 1. зарфи чармӣ ё филизӣ, ки бо он аз чоҳ об ё хок мекашанд, дӯл; сатил; *муқ.* **дӯлча**. 2. *нуҷ.* номи бурҷи ёздаҳум аз дувоздаҳ бурҷи фалак. 3. моҳи ёздаҳум дар солшумории ҳиҷрии шамсӣ, ки вақти аз ин бурҷ гузаштани Офтобро ташкил медиҳад ва он ба 21 январ - 20 феврал рост меояд (*дар форсӣ ин моҳро* баҳман *мегӯянд*).

**ДАЛЕЛ** I *а.* دلیل 1. ҳуҷҷат барои исботи чизе, бурҳон; асос: **далели мантиқӣ, далели равшан**. 2. чизе, ки ба чизе далолат мекунад, нишона, аломат; **далели фаннӣ** бурҳоне, ки аз рӯи илму фан асоснок карда шудааст; **далели шайъӣ** ашёи ба ҷиноят алоқадор, ки барои исботи ҷиноят кумак мерасонад.

**ДАЛЕЛ** II *а.* دلیل *кит.* раҳнамо, роҳнишондиҳанда, роҳбалад, роҳнамо.

**ДАЛЕЛӢ** دلیلی 1. *марбут ба* **далел**; ҳуҷҷат будан, далел будан. 2. *маҷ.* раҳнамоӣ.

**ДАЛЕЛНОК** دلیلناک он чи далел дорад, бодалел, асоснок.

**ДАЛЕР** دلیر диловар, шуҷоъ, ҷасур, шердил, нотарс; боҷуръат; **далер кардан** *касеро* шердил кардан касеро, қуввати дил додан ба касе; **далер шудан** бебок шудан, ҷуръат пайдо кардан; **худро далер гирифтан** тарсро ба худ роҳ надодан; худро ба даст гирифтан.

**ДАЛЕРВОР** دلیروار *маҷ.* густохона, бетарсу ваҳм.

**ДАЛЕРӢ** دلیری диловарӣ, шуҷоат, ҷасорат; мардонагӣ, нотарсӣ, ҷуръат: **далерию мардонагӣ нишон додан; далерӣ кардан (намудан)** а) шуҷоату мардонагӣ нишон додан; б) ҷуръат кардан ба коре.

**ДАЛЕРОНА** دلیرانه 1. шуҷоатмандона, ҷасурона, нотарсона: **далерона қадам гузоштан (задан), далерона ҷавоб додан, далерона ҷангидан**. 2. хоси далерон, мардона: **дасти далерона, рафтори далерона**.

**ДАЛҚ** *а.* دلق 1. *кит.* хирқа, либоси пашмини дарвешон, либоси қаландарӣ. 2. *кит.* либоси кӯҳна ва жанда.

**ДАЛҚПӮШ** دلق‌پوش *кит.* 1. хирқапӯш, он ки ба тан далқ пӯшидааст. 2. *маҷ.* суфӣ.

**ДАЛЛА** دله зани даллол; зани маккору ҳилагаре, ки занони дигарро ба роҳи бад далолат мекунад; миёнарави робитаи мардону занон.

**ДАЛЛАГӢ** دلگی шуғл ва амали далла; **даллагӣ кардан** занонро ба роҳи бад далолат кардан, дар байни занону мардон миёнаравӣ кардан.

**ДАЛЛОК** *а.* دلاک *кит.* 1. ходим дар ҳаммом, кисакаш. 2. устои сартарош.

**ДАЛЛОКӢ** دلاکی амал ва шуғли даллок.

**ДАЛЛОЛ** *а.* دلال 1. восита дар байни фурӯшанда ва харидор (*асосан дар бозори мол*). 2. *кит.* роҳнамо.

**ДАЛЛОЛА** *а.* دلّاله 1. зани миёнарав, хостгор. 2. зани маккоре, ки занони дигарро ба роҳи бад меандозад, далла.

**ДАЛЛОЛАГӢ** دلّاله‌گی шуғлу амали даллола.

**ДАЛЛОЛӢ** دلّالی *мансуб ба* **даллол**; шуғлу амали даллол, миёнаравӣ дар байни фурӯшанда ва харидор.

**ДАЛЛОЛОНА** دلّالانه ҳаққи хизмати даллол, ки ҳам харидор ва ҳам фурӯшанда медиҳанд, ширинкомаи даллолӣ.

**ДАЛОИЛ** *а.* دلائل *ҷ.* **далел** I.

**ДАЛОЛ** *а.* دلال 1. нозу карашма. 2. *дар тасаввуф* ҳолати беқарорӣ, ки аз шавқи бисёр солик ҳарчи дар дил дорад, ифшо мекунад.

**ДАЛОЛАТ** *а.* دلالت 1. роҳ нишон додан, роҳнамоӣ. 2. нишона, аломат; шаҳодат, гувоҳӣ; **далолат кардан (намудан)** а) роҳнамоӣ кардан, роҳ нишон додан; ташвиқ кардан (ба коре); б) шаҳодат (гувоҳӣ) додан (аз чизе), далел шудан (ба чизе).

**ДАЛФИН** *ю.* دلفین *ниг.* **делфин**.

**дам** دم *асоси замони ҳозира аз* **дамидан**.

**ДАМ** I دم 1. нафас; **дами** *касе* **гаштан (гардидан)** нафаси касе ба дарун афтидан; нафас гирифта натавонистан. 2. ҳаво, бод; пуф; **дами** *чизеро* **холӣ кардан** боди чизеро баровардан, ҳавои чизеро сар додан; **дами шикам** боди шикам, варами шикам. 3. фурсати як нафаскашӣ; фурсати андак, лаҳза, он; **дами вопасин (марг)** нафаси охирин, лаҳзаи пеш аз марг; **як дам** андак вақт, лаҳзае. 4. ҷуръа, қулт. 5. тафс, гармӣ. 6. вақт, замон, ҳангом, гоҳ: **аз ҳамон дам** аз ҳамон вақт, аз ҳамон замон, он ҳангом, он гоҳ: **дар ин дам то ин дам; дами пирӣ** айёми пирӣ, даври пирӣ. 7. садо, овоз. 8. дамгаҳ, назд, наздик, канор ё паҳлӯи чизе: **дар дами дар (дарвоза), то дами дар гуселонидан; дар дами…** дар қисми пеши…; дар пеши…; **дами обро гирифтан** пеши обро банд кардан. 9. *маҷ.* афсун, сеҳр; куфу суф; эму алас: **даму афсун, даму нафас, эму дам (кардан); дам андохтан** *д.* афсун хондан, куфу суф кардан. 10. *маҷ.* хомӯш, сокит; ором; хап, ҷим; **дам истодан** хомӯш истодан; орому беҳаракат истодан, наҷунбида истодан; **дам нишастан** *ниг.* **дам истодан; дам шудан** ором (хомӯш, ҷим) шудан; **даме ки…** ҳангоме ки…, вақте ки…; **дар як дам** дар як он, дар як лаҳза; фавран, дарҳол, ҳамин замон; **бо як дам кашидан** ба як ҳӯрт кашидан, якбора нӯшидан (*мас.*, як пиёла чойро); **дам дамидан** а) бод додан (*-и ангишт*) барои шукуфондан (*дар кӯраи оҳангарӣ*); пуф кардан (*барои даргирондан ё хомӯш кардани оташу чароғ*); б) ҳаво пур кардан, даруни чизеро аз бод пур кардан; **дам кардан** а) ҳаво пур кардан, даруни чизеро аз бод пур кардан (пуф кардан); б) варам кардан, бод овардан (-и шикам); в) банд кардан, гирифтан пеши роҳи обро; г) болои оши палавро пас аз обкаш кардани биринҷ бо зарфе пӯшида муддате рӯи ҳарорати паст нигоҳ доштан (*барои дар буғи худ пухтани он*); ◊ **дами гарм** хӯроки гарми обакӣ; **дами дарун** а) хомӯш, сокит; хап, ҷим; б) *гуфт.* дамдузд, хаппак; камгап; **дами сард** *киноя аз* оҳи пурдарди навмедона; **дами субҳ** аввали субҳ, саҳаргоҳ, субҳидам; **дам ба дам** а) ҳар замон; дамодам, пайиҳам, беист; зудзуд, тез-тез; б) торафт, дақиқа ба дақиқа, соат ба соат; **дам гирифтан** истироҳат кардан дар байни кор, мондагии худро баровардан; танаффус кардан; **дам даркашидан** *ниг.* **дам кашидан**; **дам додан** а) нафасро гардондан, нафасгириро мушкил кардан, хафакунанда шудан (-и ҳаво); б) истироҳат кунондан, танаффус додан, ором гузоштан (*мас.*, *ҳайвонро аз кор, заминро аз кишти паёпай*); в) фиреб додан, фирефтан; **дам задан // дам аз** *чизе* **задан** сухан рондан, гап задан (*аз хусуси чизе*); **дам кашидан** фурӯ бурдан, фурӯ додан; ҳарисона нӯшидан; **дам овардани гӯшт** андак бӯи бад пайдо кардани гӯшт (*дар натиҷаи вайрон шудан*); **дам(ро) рост кардан** нафасгириро мӯътадил кардан, мӯътадил нафас гирифтан; андак дам гирифтан; **дам хӯрдан** а) пухта тайёр шудани ош (*баъди дам кардан*); б) мувофиқи табъ шудани чой баъди ба чойник рехта муддате дар назди ё рӯи оташ болояшро пӯшида нигоҳ доштани он; **дам шудани об** (ҷамъ шуда) бардошта шудани сатҳи об; **дам ҳот кардан** *лаҳҷ., ниг.* **дам рост кардан; дами беғам задан** лаҳзае аз ғаму ташвиши зиндагӣ осуда будан; хушвақтӣ кардан, вақтчоқӣ намудан; **дами** *касеро* **паст кардан** *маҷ.* шасти касеро гардондан; **дами** *касе* **ба дарун афтодан (задан)** ба эроди касе чизе гуфта натавонистан; хомӯш шуда мондан; **дами шамол гаштан** шиддати вазиши бод паст шудан; **чой дам кардан** оби ҷӯшро болои чойи хушк ба зарфе рехта чой тайёр кардан; **ҳаво дам шудан** хафакунанда шудани ҳаво (*ба сабаби гармии зиёд, навазидани бод ва пайдо шудани губор*); **дам ғанимат донистан** ба қадри вақт расидан, вақтро ғанимат шумурдан.

**ДАМ** II دم анбони чармине, ки оҳангарон ба воситаи он барои шукуфонидани ангишт ба кӯра бод мефиристанд: **дами оҳангарӣ**.

**ДАМ** III دم қисми тези ҳар асбоби буранда: **дами корд (каланд, теғ, шамшер)**; **корди дамаш баргашта** корди кунд; ◊ **аз дами теғ (ё шамшер) гузарондан** куштан, нобуд кардан бо теғ ё шамшер; **дами табарро пахта гирифтан** дар баробари хашму ғазаб мулоим будан, бо гардани хам зӯриро таҳаммул кардан.

**ДАМ** IV *а.* دم *кит., ниг.* **хун**.

**ДАМА** I دمه лабаи корд, теғ ё шамшер.

**ДАМА** II دمه *ниг.* **дам** II.

**ДАМА** III دمه шамоли сахт ва хунуки барфомехта, бӯрон.

**ДАМАВИМИЗОҶ** دمويمزاج он ки мизоҷаш гарм аст, гарммизоҷ.

**ДАМАВӢ** *а.* دموى *мансуб ба* **дам** IV; хунӣ; мизоҷи гарм, ки дар он хун дар мизоҷ бартарӣ дорад.

**ДАМАН** دمن доманаи кӯҳ, кӯҳдоман: **дашту даман, кӯҳу даман**.

**ДАМАНДА** دمنده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **дамидан**. 2. *ниг.* **дамон** 2, 3.

**ДАМБАЛ** دمبل *лаҳҷ.* фарбеҳ; лаванд; **аз дамбали кундрав лоғари даванд беҳтар аст** (*зарб.*).

**ДАМБАЛӢ** دمبلى *лаҳҷ.* фарбеҳӣ; лавандӣ.

**ДАМБАР-ДАМБУР** دمبردمبر *калимаи тақлидӣ* овози беист ва бетартибона задани нақораю доира ё кӯфтани дару дарвоза *ва г.*

**ДАМБАСТА** دمبسته 1. хомӯш, сокит. 2. *маҷ.* ҳайрон, саргардон; дармонда.

**ДАМБУҚ** دمبوق *лаҳҷ.* фарбеҳи безеб.

**ДАМГАР** دمگر коргаре, ки дамро пахш карда, кӯраи оҳангариро дармегиронад.

**ДАМГАҲ** دمگه 1. назд, наздик, пеш; канор ва паҳлӯи чизе: **дар дамгаҳи дар (дарвоза), дар дамгаҳи заминкан**; **дамгаҳи кӯча** ҷои саршавии кӯча, сари кӯча. 2. чуқурчае, ки дар сари дилу поёни қабурғаҳо воқеъ аст.

**ДАМГИР** دمگير 1. гирандаи роҳи нафас, душворкунандаи нафаскашӣ; **ҳавои дамгир** ҳавои гарми нафасгиранда. 2. дастмоле, ки бо он болои ошро вақти дам кардан мепӯшонанд: **дамгири дег**.

**ДАМГИРИФТА** دمگرفته *гуфт.* истироҳаткарда; **шахси дамгирифта** шахси аз дамгирӣ омада, истироҳаткарда.

**ДАМГИРӢ** دمگيرى танаффус дар кору машғулият; истироҳат: **вақти дамгирӣ; рӯзи дамгирӣ** рӯзи фориғ аз кору машғулият, рӯзи таътил, рӯзи истироҳат.

**ДАМГОҲ** دمگاه *кит.* 1. ҷои дамидани ҳаво ё ҷои нафаскашӣ. 2. оташгоҳ, кӯра.

**ДАМДАМА** I دمدمه 1. макру фиреб, ҳила. 2. овози ғулғулаи дуҳул ва нақора. 3. овоза, гапу калоча.

**ДАМДАМА** II دمدمه *кит.* 1. хашм, ғазаб, қаҳр. 2. изтироб, воҳима.

**ДАМДАМАКӢ** دمدمكى *гуфт.* 1. дам гирифтадам гирифта, бо навбат. 2. хомӯшона; бе овоза, махфиёна.

**ДАМДОР** دم‌دار 1. дорои ҳавои дам, гарм; **таҳхонаи дамдор** таҳхонаи ҳавояш даму гарм. 2. дорои тавоноии зиёд нигоҳ доштани нафас дар зери об.

**ДАМДУЗД** دم‌دزد камгап, дами дарун, хапак; одами доное, ки ҳангоми гуфтугӯи касон рамузгирона хомӯш мешинад, шахси сокит.

**ДАМДУЗДӢ** دم‌دزدى камгапӣ, хапак будан, хомӯшӣ.

**ДАМДУЗДОНА** دم‌دزدانه аз рӯи камгапӣ, хомӯшона.

**ДАМИДА** دميده *сифати феълии замони гузашта аз* **дамидан** I, II.

**ДАМИДАГӢ** دميدگى 1. *шакли дигари сифати феълии замони гузашта аз* **дамидан** I, II. 2. варам, бод, ғуррӣ. 3. ҳар чизи ба рӯю бадан баромада (*аз қабили* гармича).

**ДАМИДАН** I دميدن 1. вазидан. 2. бод фиристодан бо нафаси худ (*мас., ба най*), пуф кардан; бод додан бо дами оҳангарӣ. 3. варам кардан. 4. *д.* дам андохтан, афсун хондан, куфу суф кардан.

**ДАМИДАН** II دميدن 1. сабзидан, рӯидан, якбора ва саросар аз замин баромадан (-и сабза, лола *ва г.*). 2. баланд шудани ҳар чиз аз ҳолати аслиаш: **дамидани об**, **дамидани хамир, дамидани шир** (*вақти ба ҷӯш омадан*). 3. зада баромадан, дар рӯю бадан пайдо шудан(-и гармбод, мурғак, сурхакон *ва г.*). 4. баромадан, тулӯъ кардан (-и офтоб); пайдо шудан, намудор гаштан: **дамидани сурхӣ ба рӯй, дамидани мурғак дар бадани** *касе*; **сапеда дамидан // субҳ дамидан** сафед шудани рӯз, расидани саҳар; **рӯҳ дамидан** рӯҳ бахшидан, ҷон бахшидан; **ҷон дамидан** а) ҷон бахшидан; қувваи тоза бахшидан; б) ҷон даромадан; аломати ҳаёт зоҳир шудан.

**ДАМИШ** دمش *исми феълӣ аз* **дамидан**; 1. вазиш: **дамиши бод**. 2. варам; баланд шудан; **дамиши шикам**, **дамиши об**.

**ДАМКАРДА** **دم‌کرده** 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **дам кардан**; дамкарда, чизе, ки дам карда шудааст. 2. ҷое, ки бар асари ҳарорати баланди ҳаво ва бухори об он ҷо нафасгирӣ мушкил аст.

**ДАМКАРДАГӢ** **دم‌کردگی** *шакли дигари сифати феълии замони гузаштаи* **дамкарда**.

**ДАМКАРДАНӢ** **دم‌کردنی** *сифати феълии замони оянда аз* **дам кардан**; он чи бо роҳи дам кардан омода мешавад, қобили дам кардан, дампазир.

**ДАМКАШ** **دم‌کش** *кит.* ҳамсуруд, он ки дар суруд хондан ба хонандаи дигаре ҳамовозӣ мекунад; ҳофиз, сароянда.

**ДАМЛАМА** **دملمه** таоми дампухт, ки аз гӯшти равғандор ва сабзавоту кабудиҳо тайёр карда шудааст.

**ДАМОБА** **دم‌آبه** оби дар банди ҷӯй ё дарё ҷамъомада, ки бо кушодани дами об ҷӯш зада поён меравад.

**ДАМОДАМ** **دمادم** дам ба дам, ҳар замон; пай дар пай, паёпай, беист.

**ДАМОЛУДА** **دم‌آلوده** *кит.* хунолуд, оғушта ба хун, хунин.

**ДАМОМА** **دمامه** *кит.* 1. нақора, дуҳул. 2. карнайи хурд, нафир.

**дамон** **دمان** *феъли ҳол ва сифати феълӣ* **аз дамидан** I, II.

**ДАМОН** **دمان** 1. вазон, вазанда: **боди дамон**. 2. пурҷӯшу хурӯш, хурӯшон, пуртуғён: **баҳри дамон**. 3. *маҷ.* ғуранда, наъразананда, маст: **пили дамон**.

**ДАМОНДАН** **دماندن** *тарзи бавоситаи* **дамидан**; сабзондан, рӯёндан, баровардан.

**ДАМОСАТ** *а.* **دماثت** *кит.* нармхӯӣ, мулоимтабиатӣ.

**ДАМПАЗ** **دم‌پز** ғизое, ки рӯи оташи паст дар буғи худ пухта мешавад: **гӯшти дампаз**.

**ДАМПУХТ** **دم‌پخت** *ниг.* **дампаз**.

**ДАМПУХТА** **دم‌پخته** *ниг.* **дампаз**.

**ДАМПУХТАГӢ** **دم‌پختگی** дампухта будан, дар буғ пухташуда.

**ДАМСАРД** **دم‌سرد** 1. дорои ҳавои сард; сардмизоҷ. 2. *маҷ.* он ки гуфтору рафтори хунук ва нохушоянд дорад.

**ДАМСОЗ** **دمساز** 1. ҳамдам, мӯнис; рафиқи ҳамроз; **рафиқи дамсоз** рафиқи шафиқ, ёри ҷонӣ. 2. мувофиқ, мусоид. 3. *кит.* он ки дар сурудхонӣ ба дигаре ҳамроҳ мешавад, ҳамовоз, дамкаш.

**ДАМСОЗӢ** **دمسازی** 1. ҳамдамӣ, мӯнисӣ; ҳамсӯҳбатӣ. 2. мувофиқат, мусоидат. 3. *кит.* ҳамовозӣ.

**ДАМТАБАҚ** **دمطبق** табақ барои дам кардани оши палав.

**ДАМТЕЗ** **دمتیز** нӯгтез, буранда.

**ДАМХӮР** **دمخور** 1. он ки ба эрод ё пичинги одамон эътироз намекунад. 2. *маҷ.* ҳамнишин ва ҳамсӯҳбат.

**ДАМХӮРДА** **دمخورده** *сифати феълии замони гузашта аз* **дам хӯрдан**; **чойи дамхӯрда** чойе, ки дар натиҷаи муддате гарм нигоҳ доштан (пас аз дам кардан) рангу мазааш баромадааст; **замини дамхӯрда** замини киштнокарда, замини барои қувват гирифтан як-ду сол нокиштамонда.

**ДАМҲОТКАРДА** **دم‌هات‌کرده** *лаҳҷ., сифати феълии замони гузашта аз* **дам ҳот кардан;** дамгирифта.

**ДАМЪ** *а.* **دمع** *кит.* 1. оби дида, ашк, сиришк. 2. *тиб.* беморини обравии чашм.

**ДАН(Н)** *а.* **دن** *кит.* хуми дарози борик.

**ДАНА** **دنه** *кит.* шодиву нишот; хушҳолӣ.

**ДАНГ** I **دنگ** *кит.* 1. гиҷ, саргашта, гаранг, беҳуш; ҳайрон. 2. аблаҳ, аҳмақ. 3. танбал.

**ДАНГ** II **دنگ** садо ва овози таниндор, ки аз бархӯрдани ду чизи сахти оҳанӣ *ва г.* бо ҳамдигар пайдо мешавад.

**ДАНГ** III **دنگ** василае барои кӯбидани шолӣ барои ҷудо кардани биринҷ, абзори шоликӯб.

**ДАНГАЛ** **دنگل** *ниг.* **калтак**.

**ДАНГАР-ДАНГАР** **دنگردنگر** *калимаи тақлиди* овози пайиҳам бархӯрдани чизҳои филизӣ (*аз қабили* табақу тағора).

**ДАНГ-ДАНГ** **دنگ‌دنگ** *калимаи тақлиди* овози

пайиҳами занги соат, зангӯла.

**ДАНГИЛ** دنگل *кит.* аҳмақ, аблаҳ, нодон.

**ДАНГӢ** دنگی *кит.* бехабарӣ, беҳушӣ; нодонӣ.

**ДАНГОНА** دنگانه гаштак, ҳарифона, донгона.

**ДАНГОСА** دنگاسه *лаҳҷ.* танбал, бекору беор, лаванд, коҳил.

**ДАНГОСАГӢ** دنگاسگی *лаҳҷ.* танбалӣ, лавандӣ, коҳилӣ.

**ДАНД** I دند *кит.* 1. аҳмақ, аблаҳ, нодон. 2. дузд. 3. чизе, ки даҳани инсонро хушк мекунад ва меафшурад; дандонбар (*аз қабили* хурмои хом, санҷид…).

**ДАНД** II دند *кит.* донаи меваи беданҷири чинӣ, ки монанди писта буда, хусусияти дармонӣ дорад.

**ДАНДА** I دنده *кит.* устухони қабурға.

**ДАНДА** II دنده 1. дандона. 2. ҳар як аз дувоздаҳ ҷуфти устухони баланд ва қавсшакли сутунмӯҳраи мӯҳрадорон. 3. ҳар як аз дандонаҳои чархзананда дар қисмати муҳаррики мошин, ки ба он суръати муносиб медиҳад.

**ДАНДАНА** *а.* دندنه *кит.* оҳиста ва зери лаб сухан гуфтан.

**ДАНДОН** دندان 1. узви устухонӣ дар даҳони инсон ва ҳайвонот, ки вазифаи хойида хӯрдани хӯрок ва газиданро иҷро мекунад: **дандони ашк, дандони курсӣ, дандони сунъӣ, дандони тилло**; **дар ноомади кор шиша сандон шиканад, атола дандон** (*зарб.*). 2. *ниг.* **дандона**; **дандони ширӣ** дандони инсон (20 адад), ки дар ҳафтсолагӣ ба тадриҷ меафтад ва ба ҷои он 32 дандони дигар мебарояд; **боби дандон** а) дандонгузар; б) *маҷ.* безӯр, камқувват; ба осонӣ ҷавидашаванда; **дандон задан** а) газидан бо дандон; б) *маҷ.* сухани нештардор гуфтан; маломат кардан; **дандон хойидан // дандон сойидан** дандонҳоро ба ҳам сойидан, дандонҳоро ба ҳам сойиш дода садо баровардан (*аз ғояти хашму ғазаб*); ◊ **дандон доштан** ба касе душманӣ доштан, ғараз доштан ба касе; **дандони** *касе* **газ-газ шудан** сахт хашмгин шудан, ниҳоят ба ғазаб омадан; **дандон гиз кардан** *лаҳҷ.* дандон нишон додан, ғазаб зоҳир намудан; тамасхур кардан; **дандон тез кардан** а) дандон ба газидан омода намудан; кина варзидан; б) да намудан; кина варзидан; б) тамаъ кардан; **дандон ба дандон мондан (ниҳодан, гузоштан)** тоб овардан ба сахтие, сабр кардан, бардошт кардан; **бо дандону нохун ҷангидан** то охирин имконияту қувва ҷангидан.

**ДАНДОНА** دندانه 1. қисми қатори дандонмонанди баъзе асбобҳо: **дандонаи арра, дандонаи мола, дандонаи шона**. 2. қисми болоии дандоншакли деворҳои қалъа ва қаср, кунгура. 3. қисми кунгурашакли баъзе ҳарфҳои алифбои арабӣ.

**ДАНДОНАБУРӢ** دندانه‌بری буридани дандонаҳо дар чӯб ё филиз ба воситаи абзорҳои устокорӣ ё дастгоҳҳои дандонабурӣ.

**ДАНДОНАДОР** دندانه‌دار 1. дорои **дандона** 1; **чархи дандонадор** *тех.* чархи дорои дандонаҳои давродавр, ки барои ба гардиш овардани чарх, тир ё ягон қисми дигари олоти механикӣ хизмат мекунад. 2. кунгурадор: **девори дандонадор**.

**ДАНДОНАКАШӢ** دندانه‌کشی **:дандонакашӣ кардан** *ниг.* **дандонамола кардан**.

**ДАНДОНАМОЛА** دندانه‌ماله сихмола; **дандонамола кардан** сихмола ронда шикастани кулӯхҳо ва нарму ҳамвор кардани замини шудгоршуда пеш аз кишт.

**ДАНДОНБАР** دندان‌بر 1. дандон кундкунанда (*оид ба* чизҳои турш); данд, зумухт. 2. *маҷ.* қасддор; **дандонбар шудан** қасддор шудан ба касе.

**ДАНДОНГИР** دندان‌گیر 1. он чи ба дандон меояд. 2. *маҷ.* боарзиш, қимат, гаронбаҳо. 3. газанда (*аз қабили* хар ва саг).

**ДАНДОНГУЗАР** دندان‌گذر ҳар чизи мулоим, ки зӯри дандон ба он мерасад (*барои хоидану газидан*).

**ДАНДОНДАРД** دندان‌درد дарди дандон, бемориҳои дандони инсон.

**ДАНДОНДАРОЗ** دندان‌دراز 1. дорои дандонҳои дароз. 2. *кит., маҷ.* ҳарис, чашмгурусна.

**ДАНДОНДОР** دندان‌دار дорои дандон, дандондошта.

**ДАНДОНЗАД** دندان‌زد чизи дандони касе расида; сарқут.

**ДАНДОНЗАНӢ** دندان‌زنی 1. *исми амал аз* **дандон**

**задан**. 2. *маҷ.* якдигарро хоидан, нештар расонидан.

**ДАНДОНӢ** دندانی 1. *марбут ба* **дандон**. 2. **овози дандонӣ** овозе, ки бо қарор гирифтани нӯги забон дар пушти дандонҳои пеш пайдо мешавад, монанди «т» ва «д».

**ДАНДОНКАН** دندان کن *маҷ.* он ки шуғли ӯ кандани дандони иллатӣ аст: **духтури дандонкан**.

**ДАНДОНКОВ(АК)** دندان کاو//دندان کاوک *ниг.* **дандонхилол**.

**ДАНДОНМОЛА** دندانماله *ниг.* **дандонамола**.

**ДАНДОННАМО** دنداننما 1. дандонро намоёнкунанда, дандонро нишондиҳанда; **табассуми дандоннамо** тавре табассум кардан, ки дандонҳо намоён шаванд. 2. *маҷ.* хашмгин.

**ДАНДОННОГУЗАР** دنداناگذر 1. сахт, зӯри дандон намерасидагӣ. 2. *маҷ.* душворфаҳм; *муқ.* **дандоншикан** 3.

**ДАНДОНПИЗИШК** دندانپزشک *нав.* духтури дандон.

**ДАНДОНПИЗИШКӢ** دندانپزشکی 1. *тиб.* яке аз риштаҳои илми тиб, ки ба таҳқиқ, дармон ва пешгирии бемориҳои дандон машғул аст. 2. марбут ба корҳое, ки дандонпизишк анҷом медиҳад. 3. ҷой ва маҳалли кори дандонпизишк.

**ДАНДОНРЕХТА** دندانریخته он ки дандонҳояш рехта бошад, бедандон.

**ДАНДОНСАДАФ** دندانصدف *ниг.* **садафдандон**.

**ДАНДОНСАФЕД** دندانسفید 1. он ки дандонҳои ӯ бисёр сафед аст. 2 *маҷ.* хандон, хушҳол.

**ДАНДОНСОЗ** دندانساز он ки дандони ориятӣ месозад, созандаи дандонҳои сунъӣ: **духтури дандонсоз, техники дандонсоз**.

**ДАНДОНСОЗӢ** دندانسازی 1. сохтани дандонҳои сунъӣ. 2. шуғлу амали дандонсоз.

**ДАНДОНТИЛ(Л)О** دندانطلا дорои дандони тил(л)о.

**ДАНДОНХИЛОЛ** دندانخلال чӯбчаи махсус барои кофта тоза кардани байни дандонҳо, дандонхилол.

**ДАНДОНХОЙ** دندانخای он чи ё он ки дандонҳояшро аз ғояти хашм ба ҳам месояд.

**ДАНДОНХОЯК** دندانخایک чизе, ки дар вақти дандон баровардани кӯдак барои хойидан ба вай медиҳанд.

**ДАНДОНШИКАН** دندانشکن 1. бисёр сахт, маҳкам, қоқ (*дар бораи хӯрок*). 2. *маҷ.* бисёр сард, хеле хунук (*доир ба об ва нӯшокиҳои дигар*): **оби хунуки дандоншикан**; **майи дандоншикан** шароби таъсираш зиёд, майи олисифат, бодаи дараҷаи олӣ. 3. *маҷ.* душвор, мушкил; душворфаҳм: **муаммои дандоншикан**. 4. бисёр қимат, гарон (*оид ба* нарх).

**ДАНДОНШӮӢ** دندانشوئی шустани дандон.

**ДАНДОНШӮЯК** دندانشویک мисвок барои шустан ва покиза кардани дандонҳо.

**ДАНИДАН** دنیدن *кит.* хиромидан, хушҳолона қадам задан, шодона давидан.

**ДАНӢ** *а.* دنی *кит.* нокас, фурӯмоя, дун, паст, сифла, разил: **дунёи данӣ, хасми данӣ**.

**ДАНОН** دنان *кит.* 1. *феъли ҳол аз* **данидан**. 2. хушҳол шудан.

**ДАОВӢ** *а.* دعاوی *ҷ.* **даъво**.

**дар** در *асоси замони ҳозира аз* **даридан**.

**дар-** در *пешванд, ки бо мақсади ифодаи тобишҳои маъноӣ дар аввали баъзе феълҳо меояд:* **даркашидан, даргузаштан, даррабудан** *ва г.*

**ДАР** I در 1. табақи аз тахта, оҳан *ва г.* сохташуда барои пӯшондани даромадгоҳи хона, ҳавлӣ, хайма, кабинаи автомобил, ҳавопаймо *ва г.;* қисми кушодаю пӯшидашавандаи сандуқ, ҷевон *ва г.*: **дари баромад, дари даромад, дари дутабақа (***ё* **яктабақа)**. 2. даргоҳ, хонаи одамони баобрӯ ва эътибornок; **саги дари хона** саги даргоҳ. 3. *нум.* дар шумораи хонаю ҳавлӣ: **як дар хона, даҳ дар ҳуҷра…** 4. боб, бобат, хусус; **аз ҳар дар** аз ҳар боб, аз ҳар хусус; **дари ид** рӯзҳои пеш аз ид; арафаи ид; **дар ба дар** аз ин дар ба он дар (гаштан); аз ин хонадон ба он хонадон (гаштан); *муқ.* **дарбадар**; **дару бом // бому дар** *кинояаз* манзилҳо, хонаҳо; **дару девор** ҳама ҷои иморат; ҳамаи биноҳо; ◊ **дар бастан ба (бар) рӯи** *касе* ба касе рӯи хуш надодан; пеши роҳи касеро гирифтан; **дари** *касеро* **кӯфтан** ба хонадони касе омадан (*бо илтимосе ё эҳтиёҷе*); **хоки дари** *ҷоеро* **рӯфтан** хизмати ҷоеро ичро

кардан; дар хизмати ҷое (касе) будан; **дар гӯӣ, девор мегӯяд** одами бефаҳму фаросат аст; **дара (дарро) задам, девор кафид** *гуфт.* ҳангоми ҷавоби номувофиқу бемавқеъ додани касе ё акси кореро кардани касе мегӯянд; **агар бемор дуруст шуданӣ бошад, табиб ба дари хона меояд** (*зарб.*) дар мавриди нохост омада мондан ё пайдо шудани шахс ё ягон чизи ба он сахт эҳтиёҷдошта гуфта мешавад; **як дари баста, сад дари кушода** (*зарб.*) ин ҷо набошад, ҷои дигар; ин кас набошад, каси дигар (*дар мавриди дар ҷое ё аз касе ҳосил нашудани мақсад ва ба ҷой ё шахси дигар умедворӣ доштан гуфта мешавад*).

**ДАР** II در *пешоянд* 1. *ҷои воқеъ шудани ашё (дар даруни ё ҳудуди мавзее) ва маҳалли ба вуқӯъ пайвастани амалро нишон медиҳад, андар:* **дар лаби ҷӯй, дар паҳлуи миз, дар рӯи миз**. 2. *сӯи равона шудани амалеро ифода мекунад,* ба. 3. *замон ва ҳангоми ба вуқӯъ омадани амалеро ифода мекунад:* **дар аснои (сӯҳбат), дар айёми (ҷавонӣ), дар вақти (зиндагии касе), дар бачагӣ, дар пиронсолӣ, дар охири моҳ, дар рӯзҳои тобистон; дар оянда** минбаъд; **дар як дақиқа** а) дар зарфи як дақиқа; б) зуд, ба тезӣ; 4. *дар ҳолате воқеъ будан ё дар вазъияте гузаштани ҳодисаеро ифода мекунад:* **дар хоб..., дар азобу роҳат шарики** *касе* **будан**. 5. *соҳаи фаъолият ва машғулияти шахсро нишон медиҳад.* 6. *пеш аз баъзе феълҳо (хусусан масдарҳо) омада, давомнокии амал ё дар айни ҳол воқеъ гаштани амалро нишон медиҳад*: **дар шоҳмотбозӣ ҳамто надошт**. 6. *пеш аз баъзе феълҳо (хусусан масдарҳо) омада, давомнокии амал ё дар айни ҳол воқеъ гаштани амалро нишон медиҳад*: **гулҳо дар шукуфтан аст...** 7. *дар ҳайати як гурӯҳ феълҳои таркибӣ меояд*: **дар воҳима мондан, дар ғазаб шудан (омадан), дар ларза андохтан, дар ҳайрат гузоштан, дар ҳайрат монданд, дар ташвиш мондан: дар хиҷолат мондан; дар бадали...** дар ивази..., ба ивази...; **дар болои...** а) дар хусуси..., дар бораи...; б) дар айни..., дар ҳангоми..., дар аснои..., дар ҳини...; **дар масофаи...//дар масофати...** ба фосилаи..., ба дурии...; **дар назди..., дар пеши... дар қарибии**...; **дар пайи...** бо нияти..., дар садади...; **дар сари...** а) дар болои..., болои...: **дар сари кӯҳ**; б) назди..., канори...: **дар сари чашма;** в) дар роҳбарии..., дар роҳбарияти...; **дар сурати...** а) ба шакли...; ҳамчун...; б) ба мавриди...; **дар ғояти...** ба дараҷаи баланди...; дар ғояти зебоӣ; **дар қатори...** баробари...; мисли..., монанди...; **дар ҳаққи...** а) дар бораи..., дар хусуси..., оид ба...; б) бахшида ба...; ба ифтихори...; **дар амал** амалан, ҳақиқатан; **дар воқеъ** ҳақиқатан, воқеан; **дар бар гирифтан** а) дар худ доштан, иборат будан, шомил будан, ҳовии чизе будан; б) фаро гирифтан.

**ДАРА** I دره водии танги воқеъ дар байни ду кӯҳҳо ё силсилаи кӯҳҳо: **дараи Варзоб, дараи Пули Сангин, дараи Ниҳон, дараи Рашт**.

**ДАРА** II دره *кит.* шикамбаи чорпоёни хонагӣ.

**дарав** درو *асоси феъли замони ҳозира аз* **даравидан**.

**ДАРАВ** درو бо дос ё мошин буридани алаф, пояи ҷаву гандум *ва г.* аз киштзор ва марғзор: **вақти дарав, дарави дуюми юнучқа, дарав кардан, ба дарав даромадан; мошини дарав** механизми махсуси даравкунандаи алаф, ҷаву гандум *ва г.*

**ДАРАВГАР** دروگر он ки бо дос ё мошин алаф ва ғалла медаравад, даравкунанда.

**ДАРАВГАРӢ** دروگری дарав кардан, даравидан; амали даравгар.

**ДАРАВИДАН** درویدن аз бех буридани алафу ғалла бо досу мошин аз киштзор, дарав кардан; ◊ **аз болои шутур алаф даравидан** *гуфт.* манманӣ кардан, лоф задан дар иҷрои коре (*бехабар аз душвории он*).

**ДАРАК** I درک 1. хабар, огоҳӣ; **дарак надоштан** *аз чизе* бехабар будан аз чизе. 2. *маҷ.* нишона, асари чизе; **дарак додан** *аз чизе, касе* **//дараки** *чизе ё касеро* **додан** хабар додан аз ҷои чизе ё касе; **дарак ёфтан** *аз чизе, касе* **// дараки** *чизе ё касеро* **ёфтан** а) аз (дар) куҷо будани чизе ё касе огоҳ шудан б) нишонаи чизе ё касеро пайдо кардан; **дарак нашудан** *аз касе, чизе* бедарак шудан, беному нишон шудани касе *ё* чизе; ◊ **аз ҳар дарак** аз ҳар хусус, дар бораи ҳар чиз; **беному дарак шудан** беному нишон шудан; номаълум ғоиб шудан, нест шуда рафтан; **дарак кардан** ҷустуҷӯ кардан, суроғ кардан; пурсидан.

**ДАРАК** II درک *ниг.* **дарча**.

**ДАРАК** III *а.* درک 1. *д.* яке аз табақаҳои ҷаҳан-

нам; поинтарин табақаи ҷаҳаннам. 2. *маҷ.* ҷои бисёр нохушоянд.

**ДАРАҚ-ДАРАҚ** درقدرق **:дарақ-дарақ ларзидан** *гуфт.* бо тамоми бадан ларзидан, сахт ларзидан (*аз шиддати сармо, варача, ҳаяҷон ва г.*).

**ДАРАҚҚОС** درقّاس **:дараққос зада ларзидан** *ниг.* **дарақ-дарақ (дарақ-дарақ ларзидан)**.

**ДАРАНГ** I درنگ 1. ист, таваққуф; таъхир, дермонӣ. 2. сустӣ, оҳистагӣ; *муқоб.* **шитоб; даранг кардан** а) таъхир кардан, дер мондан; б) сустӣ (коҳилӣ) кардан.

**ДАРАНГ** II درنگ *лаҳҷ., ниг.* **дӯғ (дӯғу даранг)**.

**ДАРАНГАС//ДАРАНГОС** درنگس//درنگاس *ниг.* **даранг-даранг**; **дарангас-дарангас задан** садои дарангдаранг баровардан.

**ДАРАНГ-ДАРАНГ** درنگ‌درنگ *калимаи тақлиди* овози ба ҳам задани чизҳои калони филизӣ; садои тори соз ва нақора.

**ДАРАНГИДАРАНГ** درنگ‌درنگ садо ва овози пайдарпайи даранг.

**ДАРАНГӢ** درنگی 1. *кит.* побарҷо, устувор, босабот. 2. *маҷ.* танбалӣ, сусткорӣ.

**ДАРАНГПЕША** درنگ‌پیشه *кит.* оҳистакор; *муқоб.* **шитобкор**.

**ДАРАНДА** درنده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **даридан;** даронанда; **бурандаю даранда** ботадбир, гапдон, кордон (*оид ба зан*). 2. *маҷ.* ҳайвони ваҳшии хунхор; **даррандаю чаранда** ҳайвоноти ваҳшии хунхор ва алафхор.

**ДАРАНДАВОР** درنده‌وار мисли даранда, дарандасон, ваҳшиёна.

**ДАРАНДАГӢ** درندگی кирдору рафтори хоси даранда, ваҳшигӣ, ваҳшигарӣ, ваҳшоният.

**ДАРАНДОХТАН** درانداختن 1. сохтан, бунёд кардан. 2. ба миён гузоштан, матраҳ кардан; ◊ **аз по(й) дарандохтан** ғалтондан, афтондан, сарнагун кардан.

**ДАРАНДУДАН** دراندودن *кит.* молидан, андовидан, андова кардан.

**ДАРАФЗУДАН** درافزودن 1. афзудан, афзун шудан, зиёд гаштан. 2. афзун намудан, зиёд кардан.

**ДАРАФКАНДАН** درافکندن 1. андохтан; рехтан. 2. берун кардан; афшондан; пошидан.

**ДАРАФРӮХТАН** درافروختن барафрӯхтан, афрӯхтан.

**ДАРАФТОДАН//ДАРАФТИДАН** درافتادن//درافتیدن 1. афтидан, ғалтидан; **ба чанголи** *касе* **дарафтодан** ба дасти касе гирифтор шудан, ба дасти касе афтодан. 2. ҷангу ҷидол кардан бо касе, даст ба гиребон шудан; часпидан ба касе, часпу талош кардан: **ба** *касе* **дарафтодан, бо ҳам дарафтодан**.

**ДАРАФШ** درفش *ниг.* **дирафш**.

**ДАРАФШОНДАН** درافشاندن афшондан.

**ДАРАХТ** درخت растании дарозумре, ки дорои реша, тана, шоху барг ва гоҳо мева аст, шаҷар: **дарахти мевадор, дарахти бесамар (сояафкан), дарахти себ, дарахти тут**; **долу дарахт** *ниг.* **дол**; **дарахт дар як ҷо месабзад** (*мақ.*) ҳар як кор сабру таҳаммул ва устувориро талаб мекунад; **то шамол набошад, шохи дарахт намеҷунбад** (*мақ.*) ҳеҷ чиз бе сабаб намешавад, ҳар як кор сабабе дорад.

**ДАРАХТАК** درختک *кит.* дарахти хурд, дарахти майда.

**ДАРАХТБУР** درخت بر он ки бо буридану афтондани дарахт машғул аст.

**ДАРАХТБУРӢ** درختبری буридану афтондани дарахт; амали дарахтбур.

**ДАРАХТДОР** درخت‌دار дорои дарахт: **ҷои дарахтдор**.

**ДАРАХТЗОР** درخت‌زار ҷои сердарахт, макони анбӯҳи дарахтон.

**ДАРАХТИСТОН** درختستان дарахтзор, ҷои сердарахт.

**ДАРАХТСУНБА** درخت‌سنبه *кит.* 1. эзорсурхак, парандае, ки бо нӯлаш танаи дарахтонро шикоф мекунад. 2. занбӯри сиёҳи калон, ки чӯби хушкро сӯрох мекунад.

**ДАРАХТШИНОНӢ** درخت‌شنانی шинондани дарахт, ниҳолшинонӣ.

**ДАРАҶА** *а.* درجه 1. поя, зина; сатҳ, савия: **дараҷаи тараққиёт**. 2. мартаба, рутба; мансаб, мақом. 3. пояи маҳорати ҳунарманди ягон соҳа; пояи илмӣ: **харроти дараҷаи ша-**

**шум, челонгари дараҷаи панҷум, ронандаи дараҷаи якум; дараҷаи номзади (доктори) илм**. 4. *риёз.* ҳар яке аз сесаду шаст ҳиссаи доира. 5. *ҷугр*. воҳиди миқёси тӯлу арзи кураи Замин. 6. гурӯҳ ё мавқеъ, ки барои баъзе соҳаҳо муқаррар шудааст: **дипломи дараҷаи якум, нишони дараҷаи сеюм, дараҷаи таҳсилот (ибтидоӣ, миёна, олӣ)**. 7. ҳар як ҳиссаи тақсимоти асбобҳои андозгирӣ, мисли ҳароратсанҷ, фишорсанҷ *ва г.*: **дараҷаи ҳарорат, дараҷаи хунукии ҳаво, дараҷаи фишори хун**. 8. воҳиди ченаки зичии моеот, баландии спирт ва машруботи спиртӣ. 9. мартаба, бор, дафъа, карат; **як дараҷа** а) як бор, як дараҷа; б) ба ҳар ҳол. 10. *грам*. мафҳуми грамматикии хоси ҳиссаҳои сифату зарф, ки вобаста ба доштан ё надоштани пасвандҳои –тар ва –тарин *ва г.* аз ҳам фарқ мекунанд: **сифати дараҷаи одӣ, сифати дараҷаи қиёсӣ, сифати дараҷаи олӣ; ба дараҷае** а) ба ҳадде; чунон. б) як андоза, андаке, каме; **ба дараҷаи**… ба ҳадди…, то ба ҳадди…, то; **ба дараҷаи даркорӣ** ба қадри кофӣ, ба андозаи зарурат; **ба ин дараҷа** ба ин андоза, ин қадар; чунин; **дараҷа ба дараҷа** тадриҷан, оҳиста-оҳиста; **ба дараҷаи**… **расидан** а) ба рутбае расидан; б) ба ҳадде расидан.

**ДАРАҶАБАНДӢ** درجه‌بندی *нав.* ба дараҷаҳо ҷудо кардан, аз рӯи дараҷа ба гурӯҳҳо тақсим кардани чизе: **дараҷа кардан**.

**ДАРАҶАДОР** درجه‌دار соҳиби дараҷа, дорои унвони ҳарбӣ.

**ДАРАҶАДОРӢ** درجه‌داری соҳиби мартаба будан, соҳиби унвон будан.

**ДАРБ** *а.* درب *кит.* дарвоза; дарвозаи шаҳр ва қалъа; дар.

**ДАРБАДАР** دربدر овора, сарсону саргардон; бехонумон; **ятими дарбадар** ятими бехонумон.

**ДАРБАДАРГАРДӢ** دربدرگردی оворагардӣ, сарсонӣ, бехонумонӣ.

**ДАРБАДАРӢ** دربدری оворагӣ, оворагардӣ, сарсонӣ, саргардонӣ; бехонумонӣ.

**ДАРБАДЕВОР** دربدیوار *ниг.* **деворбадевор**.

**ДАРБАНД** دربند 1. танбаи дару дарвоза; лӯкидон, ғалақа. 2. роҳи тангу борики душворгузар дар кӯҳҳо, тангно.

**ДАРБАНДОН** دربندان *кит.* 1. муҳосира: **дарбандон кардан** муҳосира; кардан. 2. баста, дарбаста, маҳкам. 3. *маҷ*. сарҳад, ҳудуд.

**ДАРБАРГИРАНДА** دربرگیرنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **дар бар гирифтан;** фарогиранда.

**ДАРБАСТА** دربسته 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **дар бастан**; он чи дараш пӯшида (маҳкам) аст; қуфлзада: **сандуқи дарбаста**. 2. дар паси дари баста, аз назари дигарон ниҳон; **дарбаста мондан** *киноя аз* беодам мондан, бе истиқоматкунанда мондани хонаю ҷой.

**ДАРБАСТАН** دربستن маҳкам кардан, пӯшидан, бастан: **дида дарбастан**.

**ДАРБАЧА** دربچه дарича, дари хурд.

**ДАРБЕҲ** دربه пина, васла, поргӣ, ямоқ; **дарбеҳ кардан** ба ҷои даридаи либос ё чизи дигар дӯхтан ё часпондани порае, пина дӯхтан; ◊ **дарбеҳи ночаспон** чизи номуносиб, ҳар чизи ноҷӯр.

**ДАРБЕҲДОР** دربه‌دار *ниг.* **дарбеҳнок**.

**ДАРБЕҲНОК** دربه‌ناک пинадор, ямоқӣ, поргидор.

**ДАРБОИСТ** دربایست *кит.* 1. зарур, лозим, даркор: **дарбоист шудан**. 2. мувофиқ, муносиб, сазовор.

**ДАРБОИСТА** دربایسته *ниг.* **дарбоист**.

**ДАРБОН** دربان нигаҳбони дар, дарвозабон, ҳоҷиб.

**ДАРБОНӢ** دربانی амал ва шуғли дарбон; ҳоҷибӣ; дарбон будан; **дарбонӣ кардан** дар вазифаи муҳофизи дару дарвозаи ҷое будан; қаровулӣ кардан.

**ДАРБОНХОНА** دربان‌خانه ҷое, ки дарбон менишинад.

**ДАРБОР** دربار 1. қасри подшоҳӣ, даргоҳ, боргоҳ. 2. идораи коргузории шоҳу амир, девони салтанат; **вазири дарбор** мутасаддии идораи дарбор.

**ДАРБОРӢ** درباری 1. *мансуб ба* **дарбор**: **адабиёти дарборӣ**. 2. *таър*. мулозим ва ходими дарбори подшоҳ, аҳли дарбор (*ба ин маъно асосан дар шакли ҷамъ* – дарбориён *меояд*).

**ДАРБОФТАН** دربافتن дарҳам танидан, дарҳам пайвастан ва васл кардан.

**ДАРБОХТАН** درباختن 1. бозӣ кардан, бозидан. 2. бохтан, бой додан. 3. *маҷ.* сарф кардан, харҷ кардан; **умр дарбохтан** умр сарф кардан; беҳуда умр гузаронидан.

**ДАРВЕЗА** دریوزه *кит., ниг.* **дарюза**.

**ДАРВЕЗАГАРӢ** دریوزه‌گری *кит. ниг.* **дарюзагарӣ**.

**ДАРВЕШ** درویش 1. пайрави тасаввуф ва фирқаҳои он. 2. нодор, бенаво; қашшоқ, фақир; тиҳидаст, фурӯтан. 3. *кҳн.* қаландар, сӯфӣ, зоҳид, гӯшанишин: **то шаҳре насӯзад, кабоби дарвеше напазад** (*зарб.*).

**ДАРВЕШДӮСТ** درویش‌دوست *ниг.* **дарвешнавоз**.

**ДАРВЕШӢ** درویشی 1. *мансуб ба* **дарвеш**. 2. камбағалӣ, фақирӣ, бенавоӣ. 3. қаландарӣ: **либоси дарвешӣ, сӯтаи дарвешӣ, хирқаи дарвешӣ**.

**ДАРВЕШНАВОЗ** درویش‌نواز он ки ба фақирон, нодорон ва бенавоён ғамхориву меҳрубонӣ зоҳир мекунад.

**ДАРВЕШНАВОЗӢ** درویش‌نوازی меҳрубонӣ ва ғамхорӣ нисбат ба бенавоён.

**ДАРВЕШНАМО** درویش‌نما он ки намуди зоҳирии монанди дарвеш дорад, он ки худро дарвеш вонамуд месозад.

**ДАРВЕШОНА** درویشانه ба монанди дарвеш, мисли дарвеш; фақирона, ҳақирона, камбағалона: **кулбаи дарвешона**.

**ДАРВЕШПАРВАР** درویش‌پرور *ниг.* **дарвешнавоз**.

**ДАРВЕШСИРАТ** درویش‌سیرت бо сират ва сифати дарвешӣ, дарвешсифат.

**ДАРВЕШСИФАТ** درویش‌صفت дорои ахлоқ ва тинати дарвешӣ, дарвешсифат.

**ДАРВЕШСИФАТӢ** درویش‌صفتی дарвешсифат будан.

**ДАРВОЗА** دروازه 1. дари калони ҳавлӣ, сарой, қалъа, шаҳр *ва г.* (*одатан дутабақа*). 2. банди тахтагини об дар наҳрҳои калон ва каналҳо, тахтаварғ. 3. *варз.* ду пахлуҷӯбу як болоҷӯби тӯрбаста барои зада даровардани тӯб дар бозиҳои футбол, гандбол *ва г.* 4. *маҷ.* даромадгоҳ; гузаргоҳ; ◊ **овозаю дарвоза** ҳангома, ғулғула; шоеа; **овозаю дарвоза кардан** ҳангома (ғулғула) андохтан; машҳур кардан, ба ҳама маълум кардан; **дарвоза ба рӯи** *касе* **кушодан** роҳи саодатро ба рӯи касе боз кардан.

**ДАРВОЗАБОН** دروازه‌بان 1. посбони дарвоза, қаровули дарвоза. 2. *варз.* бозигаре, ки дар футбол, хоккей *ва г.* дарвозаро муҳофизат мекунад.

**ДАРВОЗАБОНӢ** دروازه‌بانی *варз.* кор ва амали дарвозабон, дарвозабон будан.

**ДАРВОЗАДОР** دروازه‌دار дорои дарвоза; дарвозабон.

**ДАРВОЗАХОНА** دروازه‌خانه долони паси дарвозаи ҳавлиҳои бузург ва қалъаҳо, қисми болояш пӯшидаи паси дарвоза.

**ДАРВОЗӢ** دروازی 1. *мансуб ба* **Дарвоз**. 2. сокини ноҳияи Дарвоз, аҳли Дарвоз.

**ДАРВОИСТ** دروایست *ниг.* **дарбоист**.

**ДАРВОИСТАН** دروایستن *ниг.* **дарбоистан**.

**ДАРВОХ** درواخ *кит.* 1. ҳолати беҳбудии баъд аз беморӣ, сиҳат ёфтан, беҳ шудан; тандуруст, сиҳат. 2. *маҷ.* маҳкам, мазбут; далер, шуҷоъ.

**ДАРГАҲ** درگه *ниг.* **даргоҳ**.

**ДАРГАҲӢ** درگهی *ниг.* **даргоҳӣ**.

**ДАРГАШТА** درگشته аз байн рафта, зеру забаршуда, харобшуда.

**ДАРГАШТАН** درگشتن 1. дигаргун шудан, тағйир ёфтан. 2. ғалтидан, фурӯ ғалтидан.

**ДАРГИР** درگیر гирифтор, машғул; **даргир шудани сӯҳбат** гарм шудани сӯҳбат, авҷ гирифтани сӯҳбат; **тарафҳои даргир** тарафҳои муқобили ҳам.

**ДАРГИРАНДА** درگیرنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **даргирифтан**; оташ гиранда, оташзо; сӯзанда, оташ.

**ДАРГИРИФТА** درگرفته *сифати феълии замони гузашта аз* **даргирифтан**.

**ДАРГИРИФТАН** درگرفتن 1. афрӯхтан, шӯълавар шудан, фурӯзон шудан (-и оташ, чароғи барқӣ); сӯхтан, аланга гирифтан; **даргирифтани равған** аз шиддати оташи зери дег ба сӯхтан сар кардани равған (*дар вақти доғ кардан*). 2. *маҷ.* оташин шудан, шӯрида раф-

тан, якбора дар қаҳр шудан. 3. *маҷ.* мувофиқ омадан, тасфидан, авҷ гирифтан (-и сӯҳбат).

**ДАРГИРӢ درگیری** 1. *исми амал аз* **даргирифтан**; гирифтор ва машғул будан. 2. гирифторӣ. 3. *нав.* задухӯрд, афтударафт. 4. ихтиллофи назар ва мушоҷара.

**ДАРГИРОНДАН درگراندن** *тарзи бавоситаи* **даргирифтан**: **гулхан даргирондан, чароғ даргирондан, сигор даргирондан**; **оташ даргирондан** оташ афрӯхтан.

**ДАРГИРОНИДАН درگرانیدن** *ниг.* **даргирондан**.

**ДАРГОҲ//ДАРГАҲ درگاه//درگه** 1. дамгаҳи дар; остона. 2. *ниг.* дарбор. 3. хонаи одамони бузургу обрӯманд, ҳавлии калон: **хизмати даргоҳи** *касеро* **кардан**.

**ДАРГОҲӢ درگاهی** *марбут ба* **даргоҳ**.

**ДАРГОҲНИШИН درگاه‌نشین** 1. *кит.* остонашин. 2. *маҷ.* ҳақир, хоксор.

**ДАРГУЗАР درگذر** гузаранда, гузарон; зудгузар: **абри даргузар, борони даргузар**.

**ДАРГУЗАРОНИДАН درگذرانیدن** даргузарондан, гузаронидан.

**даргузашт درگذشت** *асоси замони гузашта аз* **даргузаштан**.

**ДАРГУЗАШТ درگذشت** марг, вафот, фавт, мурдан.

**ДАРГУЗАШТА درگذشته** *маҷ.* он ки аз дунё гузаштааст, фавтида, вафоткарда.

**ДАРГУЗАШТАН درگذشتن** 1. *ниг.* **гузаштан**; **аз даъво даргузаштан** аз даъво даст кашидан, аз баҳри даъво баромадан. 2. *маҷ.* аз олам гузаштан, вафот кардан, мурдан.

**ДАРГУСЕХТАН درگسیختن** пора шудан, гусехтан.

**ДАРҒ درغ** *ниг.* **дарғот**.

**ДАРҒАЗАБ درغضب** ғазабнок, хашмгин, қаҳролуд.

**ДАРҒОТ درغات** банди об, банди пеши оби дарё, наҳр ё ҷӯйҳои калон; дарвозаи обпарто, садди даричадор; **дарғот сохтан** бастани пеши оби дарё.

**ДАРҒОТПУЛӢ درغات‌پولی** *таър.* маблағе, ки барои истифодаи оби ба воситаи дарғот ҷоришуда пардохт мегардид.

**ДАРҒОТСОЗӢ درغات‌سازی** сохтмон ва бунёди банди об.

**ДАРД درد** 1. ҳисси нохушии ягон узв, ранҷ, озор, азият: **дарди ҷонгудоз, дарди ҷонкоҳ, ба дард даромадан, ба дард тоқат кардан**. 2. беморӣ, касалӣ, мараз: **дарди гулӯ, дарди дандон, дарди чашм; дард дигар, аҷал дигар** (*зарб.*); **дард гирифтан** сар шудани дард (*мас., таваллуд*); **дард кардан** ба дард омадан (-и узве); **дард кашидан** азоб кашидан, гирифтори азият будан (*дар натиҷаи беморие*). 3. *маҷ.* азоби рӯҳӣ, алам, ғаму ғусса; фикру ёди аламноки касе ё чизе. 4. мушкилот; дармондагӣ, эҳтиёҷ; **дарди бахайр** а) беморие, ки илоҷу дармон дорад, касали бехатар; б) ҳодиса ё ҳолати ногуворе, ки чора дорад, *муқоб.* **дарди бедаво**; **дарди бедаво** а) беморие, ки бо даво сиҳат намеёбад, касалии дармоннопазир; б) *кинояаз* ҳодисаи ноилоҷ, ҳолати ногуворе, ки аз он чораи халосӣ нест; **дарди дил** а) бемории дил; б) *маҷ.* ғаму ғусса, ҳасрат; **дарди сар** а) ҳисси озори сар аз ягон иллат ё таъсир, судоъ; б) *киноя аз* ташвиш, заҳмат; чиз ё ҳодисае, ки боиси ташвишу саргардонӣ мешавад; **дарди ҳарина** *ниг.* **дарди бедаво**; **дарди бадро давои бад** (*зарб.*) мукофоти амали бад бадӣ аст; бо бадон бояд рафтори бад кард; *муқ.* **давои қурут – оби ҷӯш**; **дарди кампир – ғӯза** (*зарб.*) ҳар касе мувофиқи ҳоли худ эҳтиёҷе дорад; **дард кам, дарди сар кам** (*зарб.*) дар мавриди халос шудан аз ягон кор ё чизи ташвишнок гуфта мешавад; **дарди даруни** ғаму андӯҳи ботинӣ; **дарди ишқ** савдои ишқ; ғаму ташвиши ошиқӣ; **ба дарди** *касе* **даво (дармон, марҳам) шудан** ҳоҷати касеро баровардан, эҳтиёҷи касеро бартараф кардан; **ба дарди** *касе* **хӯрдани** *чизе* ба эҳтиёҷи касе даркор шудани чизе; **дарди дил кардан** ҳасрат кардан, ғаму ғуссаи худро изҳор кардан; дил холӣ кардан; рози дил гуфтан; **дарди сар додан** *касеро* касеро ташвиш додан, бесаранҷом кардан

**ДАРДАМ دردم** дарҳол, дарров; ҳамин дам, ҳамин ҳоло.

**ДАРДАМИДА دردمیده** дамида, пуфкарда, варамкарда.

**ДАРДАМИДАН دردمیدن** *кит.* пуф кардан; дамидан (-и бод), вазидан.

**ДАРДАНГЕЗ** **دردانگیز** ангезандаи дард, дарднок, дорои дард.

**ДАРДАРАК** **دردرک** коғази тунуки борике, ки ба ресмон кашида барои садо додан ба сари бодбарак таранг мебанданд.

**ДАРДАФЗО** **دردافزا** афзункунандаи дарду ғам.

**ДАРДБОР** **دردبار** *мач.* бисёр ғамангез ва дарднок, ғамбор.

**ДАРДЗАДА** **دردزده** пурдард, ба дарди бисёр гирифтор шуда.

**ДАРДКАШ** **دردکش** 1. дардманд, ранҷур. 2. ба дарду беморӣ тобовар.

**ДАРДКАШИДА** **دردکشیده** он ки дарду ранҷу азобҳои бисёр дидааст.

**ДАРДКАШӢ** **دردکشی** 1. *исми амал аз* **дард кашидан**; дардмандӣ, беморӣ. 2. ранҷурӣ, азобкашӣ.

**ДАРДМАНД** **دردمند** 1. гирифтори дард, бемор, касал; серкасал, иллатӣ. 2. *мач.* ғамгин, андӯҳгин, ғамзада, аламнок; **дили дардманд** а) дили иллатнок, қалби бемор; б) *мач.* дили ғамзада, дили пурдарду алам; **дардманди ишқ** гирифтори ишқ, мубталои ишқ, ба савдои ишқ гирифторшуда.

**ДАРДМАНДӢ** **دردمندی** дардманд будан, дард доштан; беморӣ, касалӣ, ранҷурӣ.

**ДАРДМАНДОНА** **دردمندانه** 1. ба ҳолати дардманд, дардманднамо. 2. *мач.* маҳзунона, ғамгинона.

**ДАРДНОК** **دردناک** 1. ба дард гирифтор, дардолуд, бодард. 2. пурдарду алам, аламнок; **оҳи дарднок** оҳи пурсӯзу гудоз.

**ДАРДНОКАРДАНӢ** **دردناکردنی** озорнопазир, озорро ҳис накунанда.

**ДАРДО** **دردا** *нидо* афсӯс!, дареғо!, ҳайфо!

**ДАРДОВАР** **دردآور** 1. озордиҳанда, азобдиҳанда, касалиовар: **микробҳои дардовар**. 2. аламнок, ҳузнангез; пурсӯзу гудоз; рикқатовар.

**ДАРДОДАН** **دردادن** *ниг.* **додан**; **тан дардодан** таслим шудан.

**ДАРДОЛУД** **دردآلود** дарднок, аламнок.

**ДАРДОМЕЗ** **دردآمیز** дарднок, омехта бо дард.

**ДАРДОР** **دردار** он чи дари даромад ё баромад дорад, дорои дар.

**ДАРДОШНО** **دردآشنا** он ки дарду аламро аз сар гузаронидааст, ранҷдида, дардкашида.

**ДАРДПАРВАР** **دردپرور** *кит.* афгор, дилафгор; ғамгин, ранҷур.

**ДАРДХАНД** **دردخند** *кит.* хандаи зӯрбазӯракии маҳзунона.

**ДАРДЧИН** **دردچین** *мач.* бартарафкунандаи дард, мунису ғамхор.

**ДАРДШИНОС** **دردشناس** *нав.* он ки дарду иллатро ташхис дода метавонад.

**ДАРЕВОС** **دریواس** *кҳн.* 1. чорчӯбаи дар (болодарӣ, ду паҳлӯдарӣ ва остона). 2. танба, чӯбе, ки барои бастани дар ба пушти он мемонанд.

**ДАРЕҒ** **دریغ** 1. ҳайф, афсӯс. 2. афсӯсхӯрӣ, пушаймонӣ, надомат. 3. *нидо* ҳайфо!, эҳ афсӯс! (*изҳори таассуф ва тараҳҳум*): **э (х) дареғ!**, **ҳай дареғ!**, **сад дареғ!; дареғ доштан** ҳайф шумурда худдорӣ кардан аз додан ё сарф намудани чизе (*ҷузъи феълӣ бештар дар шакли инкорӣ меояд*); **дареғ кардан** *ниг.* **дареғ доштан; ҷонро дареғ надоштан** ҷони худро эҳтиёт накардан; аз баҳри ҷон гузаштан (*дар роҳи чизе*).

**ДАРЕҒГӮӢ** **دریغ گویی** афсӯсхӯрӣ; ҳасрат.

**ДАРЕҒО** **دریغا** *нидо* ҳайфо!, ҳай дареғ!, эҳ афсӯс!; **во дареғо!** во ҳасрато!, э вой!

**ДАРЕҒОГӮ(Й)** **دریغاگو(ی)** *кит.* афсӯсхӯранда, ҳасрату надоматкунанда.

**ДАРЁ** **دریا** 1. оби калони равоне, ки маҷрои табиӣ дошта, манбаи асосиаш боришот аст, рӯд, наҳр: **дарёи Варзоб, дарёи Вахш, дарёи Сир**. 2. *кҳн.* баҳр; **дарёи Хазар** баҳри Каспий; ◊ **аз дарё қатра бахшидан** аз бисёре каме додан (*аз ғояти мумсикӣ ва хасисӣ*); **ба лаби дарё ташна бурда, ташна овардан** ниҳоят пухтаю зирак будан, дар пухтакорӣ беназир будан; **ба дарёи хаёл ғарқ шудан (ғӯтидан, фурӯ рафтан) // ғарқи дарёи хаёл гардидан** бо хаёлу андешаи бисёр банд шудан.

**дарёб** **دریاب** *асоси замони ҳозира ва сигаи амр аз* дарёфтан; **дарёб кардан** дарёфтан.

**ДАРЁБАНДА** **دریابنده** дорои тавоноии дарку

фаҳмиш, боҳуш, бофаросат.

**ДАРЁБАНДАГӢ** **دریابندگی** дорои тавоноии дарёфтан, боҳушӣ, бофаросат будан.

**ДАРЁБОД** **دریاباد** *кит.* заминҳои канори дарё, ки ҳангоми обхезӣ зери об мемонанд.

**ДАРЁБОР** **دریابار** *кит.* 1. канори дарё, соҳил, лаби дарё. 2. бандар, шаҳри канори дарё. 3. *маҷ.* бисёр боранда.

**ДАРЁВАШ** **دریاوش** *кит.* дарёмонанд, ба сони дарё, монанди дарё.

**ДАРЁГАРД** **دریاگرد** *ниг.* **дарёнавард**.

**ДАРЁГАРДӢ** **دریاگردی** *ниг.* **дарёнавардӣ**.

**ДАРЁДАМКАШ** **دریادمکش** 1. дар афсонаҳо паҳлавоне, ки дарёро бо як нафас дам кашида мехушконад. 2. *маҷ.* бисёрнӯшандаи шароб, шаробхӯри гузаро; он ки зиёд нӯшида, дер маст мешавад.

**ДАРЁДАРКАШ** **دریادرکش** *ниг.* **дарёдамкаш**.

**ДАРЁДИЛ** **دریادل** 1. *киноя аз* ҳимматбаланд, ҷавонмард, олиҳиммат. 2. *маҷ.* он ки ҳар гуна ғаму андӯҳро ба дили худ роҳ намедиҳад; он ки аз чизҳои майдаю камарзиш ғамгин намешавад.

**ДАРЁДИЛӢ** **دریادلی** ҳимматбаландӣ, олиҳимматӣ, ҷавонмардӣ.

**ДАРЁДИЛОНА** **دریادلانه** ҷавонмардона, олиҳимматона.

**ДАРЁӢ** **دریائی** *мансуб ба* **дарё**; **duздони дарёӣ** дуздони дарёгард.

**ДАРЁКАШ** **دریاکش** *кит. ниг.* **дарёдамкаш** 2.

**ДАРЁНАВАРД** **دریانورد** баҳрпаймо, маллоҳ.

**ДАРЁНАВАРДӢ** **دریانوردی** баҳрпаймоӣ, маллоҳӣ.

**дарёфт** **دریافت** *асоси замони гузашта аз* **дарёфтан**.

**ДАРЁФТ** **دریافت** 1. фаҳмиш, фаҳм, дарк, кашф, сарфаҳм рафтан, аз чизе пай бурдан; **назар ба дарёфти…** аз рӯи фаҳмиши… 2. бозёфт; гирифтан, пайдо кардан, ба даст даровардани чизе; **дарёфти маблағе**; **дарёфт кардан** *ниг.* **дарёфтан**.

**ДАРЁФТАН** **دریافتن** 1. ёфтан, пайдо кардан, ба даст овардан. 2. пай бурдан, дарк кардан, фаҳмидан чизеро. 3. *маҷ.* расидан ба чизе: **дарёфтани базме**, **сӯҳбати** *касеро* **дарёфтан**, **дарёфтани савоби коре**. 4. дучор омадан, дидан, рӯ ба рӯ шудан (*бо касе дар ҳолате*).

**ДАРЁЧА** **دریاچه** дарёи хурд, рӯди хурд: **дарёчаи шӯхи кӯҳӣ**.

**ДАРЁШИНОС** **دریاشناس** *нав.* он ки дарёву баҳрҳоро таҳқиқ мекунад, баҳршинос.

**ДАРЁШУКӮҲ** **دریاشکوه** *кит.* босалобат, пуршукӯҳ.

**ДАРЗ** **درز** 1. ҷои ба ҳам дӯхтаи қисмҳои либос, чоки дӯхташудаи либос ва дигар чизҳо; ҷои пайванди ду чиз. 2. шикоф, роғ, сӯрох; чок, тарқиш, кафидагӣ (*дар чизе*); **дарзу дӯз** либосдӯзӣ, чокдӯзӣ; **дарз дӯхтан** либос дӯхтан, чок дӯхтан. 3. *тиб.* ҷои пайванди устухонҳои косахонаи сар ба сурати хати борик.

**ДАРЗА** **درزه** банди алафу пояҳои ғалладонаи даравкарда, ҳезум, беда *ва г.*, даст, қабза: **як дарза беда, дарза бастан**.

**ДАРЗАБАНД** **درزه‌بند** он ки бо дарза бастан машғул аст, шахсе ки дарза мебандад.

**ДАРЗАДАН** **درزدن** *ниг.* **задан**; **оташ дарзадан** оташ афрӯхтан; сӯзондан, оташ задан.

**ДАРЗДӮЗ** **درزدوز** *ниг.* **дӯзанда**.

**ДАРЗДӮЗӢ** **درزدوزی** 1. *исми амал аз* **дарз дӯхтан**; либосдӯзӣ, чокдӯзӣ, дӯзандагӣ: **мошинаи дарздӯзӣ**. 2. касб ва амали дарздӯз; **дарздӯзии касона** дӯхтани либоси дигарон (*ба музд*); **дарздӯзӣ кардан** бо дӯзандагӣ машғул шудан, либосдӯзӣ кардан.

**ДАРЗИГӢ** **درزیگی** *кит.* дӯзандагӣ.

**ДАРЗӢ** **درزی** *кит.* дӯзанда.

**ДАРЗМОЛ** **درزمال** абзори дарзмол кардани либос, уттӣ: **дарзмол кардан**.

**ДАРИДА** **دریده** *сифати феълии замони гузашта аз* **даридан**; порашуда, кандагӣ, чокшуда: **кафши дарида**, **либоси дарида**.

**ДАРИДАГӢ** **دریدگی** *шакли дигари сифати феълии замони гузашта аз* **даридан**.

**ДАРИДАДАҲАН** **دریده‌دهن** *кит. киноя аз* одаме, ки даҳонаш бефаровез аст, бадгап, беандеша гапзананда.

**ДАРИДАДАҲОН** دریده‌دهان *ниг.* **даҳандарида**.

**ДАРИДАЛИБОС** دریده‌لباس *ниг.* **даридаҷома**.

**ДАРИДАН** دریدن 1. пора шудан, чок шудан. 2. пора кардан, чок кардан, дарондан: **даридани кафш, даридани либос; то даридани пардаҳои гулӯ** то аз овоз мондан, то хиррӣ шудан.

**ДАРИДАҶОМА** دریده‌جامه он ки ҷомаи дарида дар бар дорад; даридалибос, жандапӯш.

**ДАРИЗАБОН** دری‌زبان он ки забонаш дарист, форсизабон, тоҷикзабон.

**ДАРИХОНА** دریخانه *таър.* маросими тантананоки қабул (бо ҷазодиҳиҳои намоишкоронааш) дар дарбори амири Бухоро, ки амир дар ин вақт дар пеши остонаи дари саломхонаи арк менишастааст.

**ДАРИЧА** دریچه 1. *шакли тасғири* **дар**: **даричаи қафас**. 2. тирезачаи хонаҳои қадимӣ, ки бо табақаҳои тахтагӣ пӯшонида мешуд ва рӯзона кушода мемонданд, ки вазифаи тирезаро адо мекард; тирезаи хурд, равзана; **аз дар даромада, аз дарича баромадан // аз дар омада, аз дарича рафтан** *киноя аз* зуд омада рафтан; пайдо шуда зуд нест шудан.

**ДАРИЧАДОР** دریچه‌دار дорои дарича, равзанадор.

**ДАРӢ** I دری *мансуб ба* **дара**; **кабки дарӣ** навъе аз ҷинси кабки хушхон.

**ДАРӢ** II دری забони форсию тоҷикии адабӣ, ки аз асрҳои VIII-IX сар карда дар Мовароуннаҳр ва Хуросон нашъунамо ёфт ва дар даврахои баъд ба дигар сарзаминҳо паҳн шуда, асос ва намунаи забони адабии тоҷикӣ гардид; беҳтарин намунаҳои ин забон асарҳои адибони асрҳои X-XI, ҳамчун Рӯдакӣ, Дақиқӣ, Фирдавсӣ, Балъамӣ, Берунӣ, Ибни Сино ва дигарон ҳисоб шуда, дар даврахои баъдина устодони каломи бадеъ, монанди Саъдӣ, Ҳофиз, Камол, Ҷомӣ ва дигарон низ забони осори худро забони дарӣ номидаанд ва ба такмил ва ғанӣ гардонидани он кӯшидаанд; имрӯз яке аз ду забони расмии Давлати Исломии Афғонистон забони дарӣ номида мешавад.

**ДАРК** *а.* درک фаҳмиш, дарёфт; **дарки дониш** аз худ кардани дониш; **дарк кардан (намудан)** дарёфтан, фаҳмидан, сарфаҳм рафтан, донистан.

**ДАРКАРДАН** درکردن *кит.* даровардан, ҷой гирондан, дохил кардан.

**ДАРКАШИДАН** درکشیدن 1. якбора нӯшидан, бо як дам нӯшидан, тамоман нӯшидан, дам кашидан: **чойники чойро даркашидан**. 2. чизеро ба чизе кашидан ё пӯшонидан: **даркашидани пӯст ба доира ё нақора, даркашидани тӯр ба элак** *ва г.*; **сар аз итоат даркашидан** аз итоат сар тофтан, нофармонбардорӣ кардан.

**ДАРКОР** درکار 1. лозим, зарур; **даркору нодаркор** лозиму нолозим, бозарурату бezарурат; бомавриду бемаврид. 2. *ҳамчун калимаи модалӣ баъд аз феъл (аорист) омада, ба он тобиши* эҳтимолият *ва* тахминиро *илова мекунад:* **ҳозир омадан даркор**.

**ДАРКОРӢ** درکاری 1. зарурӣ, лозима: **китоби даркорӣ, одами даркорӣ**. 2. чизи даркорӣ, чизи зарур ба коре, лавозимот; **ба қадри (дараҷаи) даркорӣ** ба қадри кифоя, ба дараҷаи кофӣ.

**ДАРКУШО** درکشا 1. бозкунандаи дар. 2. *маҷ.* мушкилкушо.

**ДАРКУШОДА** درکشاده ҷои дараш барои даробаро кушода, ҷои даробарояш бемалолу номаҳдуд, *муқоб.* **дарбаста**.

**ДАРКУШОӢ** درکشائی 1. боз кардани дари баста. 2. *маҷ.* мушкилкушоӣ, аз байн бурдани сахтиҳо.

**ДАРКӮБӢ** درکوبی *исми амал аз* **дар кӯфтан;** кӯфтани дар, тақ-тақи дар.

**ДАРКӮШИДАН** درکوشیدن кӯшидан, талош кардан, саъй кардан.

**ДАРКШАВАНДА** درکشونده *фалс.* қобили дарк, фаҳмидашаванда.

**ДАРКШАВАНДАГӢ** درکشوندگی *фалс.* қобили дарк, фаҳмидашаванда будан: **даркшавандагии қонунҳои табиат**.

**ДАРМАНА** درمنه *бот.* навъи гиёҳи худрӯй, ки аз он барои нест кардани кирми меъдаву рӯда ва табобати домана, безгак *ва г.*. дору тайёр мекунанд.

**ДАРМИЁН** درمیان он ки восита шуда, аз касе ба касе пул қарз гирифта медиҳад; миёнарав,

миёнҷӣ, восита: **дармиён шудан**.

**ДАРМИЁНӢ** درمیانی миёнаравӣ, воситачигӣ, миёнҷигӣ.

**ДАРМОН** درمان 1. дору, даво: **дорую дармон**; **дармон ёфтан** шифо ёфтан, сиҳат шудан. 2. *маҷ.* чора, илоҷ, тадбир. 3. *гуфт.* қувват, мадор, тобу тавон; **дармон (на) доштан** тобу тавон (на)доштан.

**ДАРМОНБАХШ** درمان‌بخش шифобахш.

**ДАРМОНГАР** درمانگر 1. он ки ё он чи ки ба бемориҳо дармону даво аст. 2. *маҷ.* мушкилкушо, бартарафкунандаи душвориҳову мушкилиҳо.

**ДАРМОНГАРӢ** درمان‌گری табобат, муолиҷа, амал ва кори дармонгар.

**ДАРМОНГОҲ** درمان‌گاه шифохона, табобатгоҳ.

**ДАРМОНГОҲӢ** درمان‌گاهی *марбут ба* **дармонгоҳ**.

**ДАРМОНДА** درمانده 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **дармондан**. 2. *маҷ.* ноилоҷмонда; оҷиз, нотавон; мӯҳтоҷ, бечора фурӯмонда.

**ДАРМОНДАГӢ** درماندگی 1. *шакли сифати феълии замони гузашта аз* **дармондан**. 2. *маҷ.* ҳолати ба танг афтодагӣ, гирифторӣ ба ҳоли бад, ноилоҷӣ; оҷизӣ, нотавонӣ; мӯҳтоҷӣ, бечорагӣ.

**ДАРМОНДАН** درماندن 1. банд шудан, андармон шудани чизе ба чизе ё дар ҷое; гирифтор шудан: **дармондани мошин дар лой, дармондани моҳӣ дар тӯр**. 2. *маҷ.* ночор мондан, дар ҳолати ноилоҷӣ мондан. 3. *маҷ.* дар баёни матлабе ё додани ҷавоби муносибе оҷиз мондан, мустар шудан; **гап дар гулӯ дармондан,** якбора аз гап бозистодан.

**ДАРМОНӢ** درمانی *марбут ба* **дармон**; табобатӣ.

**ДАРМОННОПАЗИР** درمان‌ناپزیر давонопазир, бедаво, бедармон: **дарди дармоннопазир**.

**ДАРМОНОНДАН** درمانادن 1. *тарзи бавоситаи* **дармондан**. 2. оҷиз кардан (*дар коре*); гирифтор кардан (*ба ҳоли бад*).

**ДАРМОНПАЗИР** درمان‌پذیر давопазир, муолиҷашаванда, шифоёбанда.

**ДАРНАВАРДИДАН** درنوردیدن *кит.* 1. печидан, лӯлапеч кардан (*когазро*); печонда мондан (*палосро*). 2. тай карда гузаштан (*роҳро*). 3. *маҷ.* ба сар бурдан, ба охир расидан; тамом кардан.

**ДАРНАВАШТАН** درنوشتن *ниг.* **дарнавардидан**.

**ДАРНАГИРАНДА** درنگیرنده носӯз, насӯзанда.

**ДАРНАМУДАН** درنمودن *кит.* зоҳир намудан, намудор кардан, нишон додан.

**ДАРНИГАРИСТАН** درنگرستن нигаристан, нигоҳ кардан, бо диққат нигоҳ кардан.

**ДАРНИҲОДАН** درنهادن ниҳодан, гузоштан.

**ДАРНИШАСТАН** درنشستن нишастан; фурӯ рафтан.

**ДАРНИШОНДАН** درنشاندن нишондан, шинондан.

**ДАРНОГИР** درناگیر носӯз, насӯзанда.

**ДАРНОГИРӢ** درناگیری насӯзандагӣ, носӯзӣ;

**даро** درا *асоси замони ҳозира ва сигаи амр аз* **даромадан**;

**ДАРО(Й)** درا(ی) *кит.* зангӯлаи шутур, ҷарас, занг.

**ДАРОБАРО** درابرا даромадану баромаданҳои зиёд; рафтуо, омадурафт: **даробаро доштан, даробаро кардан**.

**ДАРОВАРДАН** درآوردن 1. дохил кардан, дарун кардан, ворид сохтан, *муқоб.* **баровардан**; **ҷуфт даровардан** ҷуфтро ба замини кишт дохил кардан. 2. *ҳамчун феъли ёридиҳанда дар таркиби ибораҳои мухталиф омада, маъноҳои* овардан *ва* андохтанро *медиҳад*: **ба кор даровардан, ба ларза даровардан, ба роҳ даровардан, ба тартиб даровардан; аз по даровардан** афтондан, ғалтондан; **ба итоати худ даровардан** мутеъ кардан, тобеъ кунонидан; **сар даровардан** даромадан, дохил шудан (*хусусан бе иҷозат*).

**ДАРОВЕХТА** درآویخته *сифати феълии замони гузашта аз* **даровехтан**; овезоншуда; часпида; доругиркарда.

**ДАРОВЕХТАН** درآویختن бо даст часпидан ба касе ё чизе, доругир кардан.

**ДАРОГАНДА** درآگنده *сифати феълии замони гузашта аз* **дарогандан**; пур, анбошта, саршор.

**ДАРОГАНДАН** درآگندن *кит.* огандан, чизеро бо

чизе пур кардан, дарокандан.

**ДАРОДАРО** درادرا *гуфт.* назди даромадгоҳ, қарибии даромадгоҳ: **дародарои деҳа**. 2. саршавӣ, оғоз, аввалҳо (*доир ба фасли сол, моҳ ва г.*): **дародарои зимистон**.

**ДАРОЗ** دراز 1. дорои тӯл ва ё баландии зиёд; тавил, *муқоб.* **кӯтоҳ: куртаи дароз, мӯи дароз, риши дароз, остини дароз**. 2. баланд: **қад(д)и дароз**. 3. қадбаланд, қоматбаланд, навча. 4. тӯлонӣ, давомнок, зиёд (*оид ба* вақт): **умри дароз**; **умри дароз дидан** солҳои зиёд зинда будан; **умри дароз хостан** *ба касе* дер зинда мондани касеро орзу кардан. 5. кашида, кашолёфта; маддор: **садоноки дароз, дароз талаффуз кардани овоз**, **ҳиҷо** *ва г.* 6. *маҷ.* тамом, пурра: **зимистони дароз, рӯзи дароз, соли дароз, шаби дароз**; **роҳи дароз** роҳи дур; **дуру дароз** а) фосилааш зиёд: **роҳи дуру дароз**; б) давомнок, бардавом, тӯлонӣ, кашолёфта, дарозмуддат; муддати зиёд: **бемории дуру дароз**, **дуру дароз сӯҳбат кардан, дуру дароз ба як нуқта нигоҳ карда мондан; дароз кардан** а) зиёд кардан (*мӯҳлатро*), тамдид кардан; б) кашол додан, тӯл кашондан (*гапро*); в) гирифта додан, чизеро ба касе додан; **дароз кашидан** а) тӯл кашидан, кашол ёфтан; б) ёзида хобидан; **дароз шудан** а) ба сӯи чизе ёзидан: **дароз шуда, китобро аз рӯи миз гирифтан;** б) давом кардан, кашол ёфтани коре; в) тӯл кашидан (*ба дарозӣ*), кашида шудан; **дасти ёрӣ дароз кардан** ёрӣ додан, мадад расондан; **нафаси дароз кашидан** нафаси чуқур кашидан, сандуқи синаро пур карда нафас гирифтан; **дарозро мону кӯтоҳро бур** (*зарб.*) дар мавриди ба ҷои гунаҳгор бегуноҳро ҷазо додан, кори нуқсондорро як сӯ монда, бенуқсонро бад гуфтан *ва г.* гуфта мешавад.

**ДАРОЗАК** درازک каме дароз, андаке кашолёфта (*ба тӯл*), дарозшакл.

**ДАРОЗБИНӢ** درازبینی *ниг.* **бинидароз**.

**ДАРОЗБОЛО** درازبالا *кит.* қоматбаланд, қаддароз, дарозқад.

**ДАРОЗГАПӢ** درازگپی гапу суханро дароз кардан, дарозгӯӣ.

**ДАРОЗГАРДАН** درازگردن *ниг.* **гардандароз**.

**ДАРОЗГӮӢ** درازگوئی матлаб ва мақсадро бо тафсил ва ҷузъиёташ баён кардан, дарозгапӣ.

**ДАРОЗГӮШ** درازگوش 1. дорои гӯши дароз. 2. *маҷ.* хар, маркаб. 3. *маҷ.* харгӯш.

**ДАРОЗДАСТ** درازدست 1. *ниг.* **дастдароз**. 2. *маҷ.* бодавлат, пулдор; тавоно, қодир.

**ДАРОЗДАСТА** درازدسته *ниг.* **дастадароз**.

**ДАРОЗДАСТӢ** درازدستی 1. тавоноӣ, қудрат. 2. зулм, тааддӣ (*дар ҳаққи касон*) дастдарозӣ; даст дароз кардан ба мол ё номуси дигарон.

**ДАРОЗДОМАН** درازدامن дорои домани дароз.

**ДАРОЗДУМ** درازدم *ниг.* **думдароз**.

**ДАРОЗӢ** درازی 1. дароз будан; *муқоб.* **кӯтоҳӣ**. 2. тӯл, қад: **ба дарозии як оршин**; **ба дарозии роҳ** қад-қади роҳ. 3. тӯлонӣ будан; бардавомӣ, дарозмуддатӣ: **дарозии умр, дарозии шаби ҳиҷрон**; **рӯзҳо ба ниҳояти дарозӣ расида буданд**.

**ДАРОЗКАШИДА** درازکشیده *сифати феълии замони гузашта аз* **дароз кашидан**; хобида, дар ҳолати дарозкашида, ҳолати хобида.

**ДАРОЗҚАД** درازقد дорои қади дароз, қоматбаланд; *муқоб.* **қаддароз**.

**ДАРОЗМАВҶ** درازموج бо мавҷҳои дароз, дар мавҷҳои электромагнитии дароз коркунанда: **пойгоҳи радиои дарозмавҷ**.

**ДАРОЗМИЛ** درازمیل аслиҳае, ки милаш дароз аст; *муқоб.* **милкӯтоҳ**.

**ДАРОЗМУДДАТ** درازمدت 1. дорои замон ва вақти тӯлонӣ; *муқоб.* **кӯтоҳмуддат**. 2. дарозмӯҳлат, тӯлонимуддат; **қарзи дарозмуддат** қарзе, ки мӯҳлати адои он тӯлонӣ аст, қарзи тӯлонимуддат; **созиши дарозмуддат** созиш дар бораи он чи мӯҳлати иҷрояш тӯлонӣ аст.

**ДАРОЗМӮ(Й)** درازمو(ی) он ки мӯи дароз дорад, мӯйдароз.

**ДАРОЗМӮҲЛАТ** درازمهلت *ниг.* **дарозмуддат**.

**ДАРОЗНАВИС** درازنویس 1. он ки матлаб ва мақсади худро бисёр ботафсил ва бо зикри ҷузъиёти беҳуда менависад. 2. *таър.* муншиён ва дабирону ҳисобдороне, ки матлаби ҳисобҳои худро дар коғазҳои дарози тӯмормонанд менавиштанд, тӯмornавис.

**ДАРОЗНАВИСӢ** درازنویسی 1. навиштани матлабу мақсад бо тафсили ҷузъиёти зиёдатӣ. 2. *таър*. тӯморнависӣ, амал ва кори дарознавис.

**ДАРОЗНАХ** درازنخ он чи дорои нахи дароз аст: **пахтаи дарознах**.

**ДАРОЗНО** درازنا *ниг.* **дарозо**.

**ДАРОЗНӮЛ** درازنول он чи нӯли дароз дорад, нӯлдароз

**ДАРОЗО** درازا *кит.* дарозӣ; **ба дарозо кашидан** тӯлонӣ шудан, тӯл кашидан.

**ДАРОЗОҲАНГ** درازآهنگ *кит.* дорои масофа ва тӯли зиёд; дорои замони тӯлонӣ.

**ДАРОЗПАНҶА** درازپنجه дорои панҷаи дароз, ангуштони дароз дошта: **дастони дарозпанҷа**.

**ДАРОЗПО(Й)** درازپا(ی) дорои поҳои дароз, подароз: **лаклаки дарозпо**.

**ДАРОЗПОЯ** درازپایه он чи пояҳои дароз дорад: мизи дарозпоя.

**ДАРОЗРИШ** درازریش *ниг.* **ришдароз**.

**ДАРОЗРӮ(Й)** درازرو(ی) он ки ё он чи дорои рӯи дароз аст, рӯйдароз.

**ДАРОЗРӮЯ** درازرویه дарозшакл, камбар, вале ба қад дароз: **мизи дарозрӯя**, **суфаи дарозрӯя**, **хонаи дарозрӯя**.

**ДАРОЗУМР** درازعمر 1. он ки умри зиёд мебинад. 2. бобакӯ, давомнок.

**ДАРОЗУМРӢ** درازعمری дарозии умр, зиёд умр дидан, дорои умри дароз.

**ДАРОЗШАКЛ** درازشکل дорои шакл ва намуди берунаи дароз.

**ДАРОЗШАКЛӢ** درازشکلی дарозшакл будан.

**ДАРОЗШИР** درازشیر муддати зиёд ширдиҳанда (*оид ба чорпои дӯшоӣ*).

**ДАРОЙ** درای *ниг.* **даро(й)**.

**даромад** درامد *асоси замони гузашта аз* **даромадан**.

**ДАРОМАД** درامد 1. пул ё чизе, ки ҳамчун маҳсули ягон фаъолият ба даст медарояд, дахл, воридот, оидот: **даромади асосӣ, даромади иловагӣ, даромади миллӣ, даромади холис; даромад кардан** пул ё чизе ба даст овардан (*дар натиҷаи фаъолият ё адои коре*). 2. аввал, оғоз: **даромади тобистон**. 3. *гуфт.* даромадгоҳ, ҷои дохилшавӣ ба маҳалле: **даромади шаҳр**, **даромади деҳа**; **дари даромад** дари вуруд; дарвоза; **даромад-баромад** даробаро, даромадан ва баромадан; **даромади сухан** муқаддима, пешгуфтор сарсухан; **аз дур даромад карда** аз ҳар ҷо гап зада, аз масъалаҳои дигар сар карда (*баъд ба сари матлаби асосӣ омадан*).

**ДАРОМАДА** درامده *сифати феълии замони гузашта аз* **даромадан**.

**ДАРОМАДАН** درامدن 1. ба дарун омадан, дохил шудан, ворид шудан: **ба хона даромадан, ба шаҳр даромадан, ба деҳа даромадан**. 2. қабул шудан, таъйин шудан (*ба ягон кор*): **ба хизмат даромадан**; **ба кор даромадан** а) қабул шудан ба коре, таъйин шудан ба ягон вазифа; б) кор кардан, ба амалиёти худ шурӯъ кардан (-и ягон дастгоҳ): **корхонаи чинисозӣ ба кор даромад**; **ба ҳизбе (созмоне) даромадан** *гуфт.* қабул шудан, узви созмоне шудан. 3. сар кардан, шурӯъ кардан; ба коре иқдом кардан; **даромади шаб** фаро расидани шаб, шаб шудан; **ба гап даромадан** гап сар кардан; **ба дард даромадан** ба дард сар кардани ягон узв, дард кардан; **ба тухм даромадан** ба тухм кардан шурӯъ кардан (-и мурғ); **ба ҳосил даромадан** ба ҳосил додан шурӯъ кардан, бор овардан (-и дарахт); **ақли** *касе* **даромадан** боақлу фаросат шудан, оқилу мефаҳмидагӣ шудани касе; **ба гапи** *касе* **даромадан** мувофиқи гуфтаи касе амал кардан; насиҳати касеро ба эътибор гирифтан; **ба гӯши** *касе* **надаромадани чизе** майли шунидани чизеро надоштани касе; **ба киса даромадан** моли касе шудан, ба дасти касе гузаштани пул; **ба мобайни (миёни)** *касе* **даромадан** а) дахолат кардан ба корҳои касе; б) восита шудан, миёнҷӣ шудан; **ба никоҳи** *касе* **даромадан** ба шавҳар расидан, бо касе издивоҷ кардани зане; **ба роҳ даромадан, қатора ба роҳ даромад**; **ба синни… даромадан** ба синни… расидан; **ба хоби** *касе* **даромадан** касеро дар хоб дидан, касеро хоб дидан; **ба қиёфаи** *касе* **даромадан** шаклу шамоили касеро ба худ гирифтан, худро ба намуди касе тағйир додан; **кайк даромадан ба либоси** *касе* бесаранҷом шудан, ба изтироб афтодани касе; **пеш даромадан** пеш гузаштан, ба пеш ҷой гирифтан,

сабқат гирифтан.

**ДАРОМАДГОҲ** درامدگاه ҷои даромад, вурудгоҳ, мадхал: **даромадгоҳи боғ, даромадгоҳи театр; даромадгоҳи шаҳр** дамгаҳи шаҳр, остонаи шаҳр; **даромадгоҳи қасида** *адш.* қисми аввали қасида; ташбиб.

**ДАРОМАДДИҲАНДА** درامددهنده даромаднок, манфиатовар, фоидадиҳанда.

**ДАРОМАДДИҲӢ** درامددهی судоварӣ, манфиатоварӣ, фоидадиҳӣ.

**ДАРОМАДНОК** درامدناک сердаромад, судовар, фоидаовар.

**ДАРОМАДНОКӢ** درامدناکی даромаднок будан, судоварӣ, манфиатнокӣ, коре, ки аз он фоидае ба даст меояд: **даромаднокии хоҷагӣ**.

**ДАРОМЕХТА** درآمیخته омехта, дарҳам омехта.

**ДАРОМЕХТАГӢ** درآمیختگی омехтагӣ, омехта будан.

**ДАРОМЕХТАН** *ниг.* درآمیختن *ниг.* **омехтан**; махлут шудан, махлут кардан.

**ДАРОМӮХТАН** درآموختن *ниг.* **омӯхтан**; таълим додан.

**ДАРОН(И)ДАН** درانیدن 1. *тарзи бевоситаи* **даридан;** пора кардан, чок кардан: **либосро дарондан, коғазро дарондан**. 2. *маҷ.* нобуд кардан; **пардаи** *касеро* **дарондан** *киноя аз* сирри касеро фош карда шарманда намудан.

**ДАРОШУФТАН** درآشفتن ошуфтан, ба ғазаб омадан, ба ҳаяҷон омадан.

**ДАРОЯНДА** درآینده *сифати феълии замони ҳозира аз* **даромадан;** дохилшаванда, воридшаванда.

**ДАРПАЗИР** درپذیر *кит.* пазиранда, қабулкунанда.

**ДАРПАРДА** درپرده пардаи дар, парда.

**ДАРПЕЧИДАН** درپیچیدن *ниг.* **печидан**; **сар дарпечидан** *аз коре* сарпечӣ кардан, саркашӣ кардан аз коре.

**ДАРРА** I درّه *ниг.* **дара** I.

**ДАРРА** II *а.* درّه *таър.* тасмаи чармии махсус, ки бо он гунаҳгоронро мезаданд, тозиёна, қамчин, дурра.

**ДАРРАБУДАН** درربودن рабудан, кашида гирифтан; чизеро зӯран аз касе гирифта бурдан; ба тороҷ бурдан; **аз дасти** *касе* **чизеро даррабудан** чизеро аз дасти касе кашида гирифтан.

**ДАРРАВ** درو дарҳол, зуд, филфавр, фавран.

**ДАРРАДАСТ** درّه‌دست *таър.* он ки ҷазои бо дарра задани маҳкумшудагонро ба ҷо меовард.

**ДАРРАЗАН** درّه‌زن *ниг.* **даррадаст**.

**ДАРРАЗАНӢ** درّه‌زنی *исми амал аз* **дарра задан**.

**ДАРРАСИДАН** دررسیدن *тарзи бавоситаи феъли* **даррасидан**; расидан, фаро расидан.

**ДАРРАСОНДАН** دررساندن *тарзи бавоситаи феъли* **даррасидан**; расондан, бурда расондан.

**ДАРРАФТАН** دررفتن 1. даромадан, дохил шудан. 2. фурӯ рафтан, ғӯтидан. 3. баромадан, берун шудан. 4. расидан, гӯшрас шудан.

**ДАРРОК** *а.* درّاک *кит.* бисёр дарккунанда; зудфаҳм, хушфаҳм, зирак.

**ДАРС** *а.* درس 1. машғулияте, ки ҳамчун шакли асосии ташкили кори таълиму тарбияи мактабӣ аз тарафи омӯзгор дар синф бо хонандагон аз рӯи ҷадвали дарсҳо гузаронида мешавад: **дарси аввалин, дарси адабиёт, дарси забони модарӣ, ба дарс ҳозир шудан**. 2. он чи муаллим аз рӯи барнома ва китоби муайян ба шогирдон меомӯзонад, сабақ; қисме аз китоби дарсӣ, ки барои омӯхтан дар як ё чанд машғулият дар назар дошта шудааст; **дарс гирифтан** ба таври хусусӣ сабақ гирифтан аз касе; **дарс додан // дарс гуфтан** таълим додан, илму дониш омӯзондан; **дарс хондан** таълим гирифтан, илму дониш омӯхтан; таҳсил кардан; **аз дарс қафо мондан** а) ба машғулият дер омадан; б) *киноя аз* дарсро аз худ карда натавонистан, ғайри қаноатбахш таҳсил кардан. 3. *гуфт.* супориш, вазифае, ки барои хондан ё азёд кардан ба талаба дода мешавад: **дарс (ро) тайёр кардан, дарсро аз ёд кардан**. 4. *маҷ.* кору кирдоре, ки аз он барои оянда хулоса мебароранд, ибрат; **дарси ибрат** намунаи ибрат шаванда; **дарс шудан** сабақ шудан (*барои минбаъд такрор накардани коре*).

**ДАРСГОҲ** درسگاه ҷои дарсхонӣ; мактаб; мадраса.

**ДАРСГУЗАРОНӢ** درس‌گذرانی *ниг.* **дарсгӯӣ**.

**ДАРСГӮӢ** درس‌گویی *исми амал аз* **дарс гуфтан;** муаллимӣ, мударрисӣ: **дарсгӯӣ кардан**.

**ДАРСГӮЙ** درس‌گوی он ки дарс медиҳад, муаллим, омӯзгор; мударрис (*бештар дар мадрасаҳо*).

**ДАРСДИҲӢ** درس‌دهی *исми амал аз* **дарс додан**; таълимдиҳӣ, муаллимӣ, омӯзгорӣ.

**ДАРСӢ** درسی *мансуб ба* **дарс**: **китоби дарсӣ**.

**ДАРСОАТ** درساعت ҳозир, ҳамин дам, фавран, зуд.

**ДАРСОЗ** درساز дуредгаре, ки дару дарвоза месозад: **дуредгари дарсоз, устои дарсоз**.

**ДАРСОМӮЗ** درس‌آموز 1. омӯзанда, таълимгиранда, талаба. 2. таълимдиҳанда, муаллим, омӯзгор.

**ДАРСОМӮЗӢ** درس‌آموزی 1. дарс омӯхтан; таълимгирӣ, таҳсил, хониш. 2. таълимдиҳӣ, омӯзгорӣ, муаллимӣ; дарсдиҳӣ.

**ДАРСОХТАН** درساختن 1. созиш кардан, мувофиқат кардан, муросо кардан. 2. соз кардан, ҷӯр кардан, ҳамоҳанг шудан (*дар мусиқӣ ва суруд*).

**ДАРСФАҲМӢ** درس‌فهمی аз худ кардани дарсҳо, фаҳмида гирифтани мавзӯи дарсҳо.

**ДАРСХОН** درس‌خوان мактабхон, хонанда, талаба.

**ДАРСХОНА** درس‌خانه бино ё хонаи гузаронидани дарсҳо; мактаб; мадраса.

**ДАРСХОНӢ** درس‌خوانی *исми амал аз* **дарс хондан**; таҳсил, хониш.

**ДАРТОЗ** درتاز тозон, шитобон, бошитоб, зуд.

**ДАРУН** درون 1. дохил, андарун; *муқоб.* **берун**: **даруни хона, даруни сандуқ**. 2. *маҷ.* ботин, замир, дил; **даруни гӯш** сӯрохии гӯш; **даруни сина** дар дил; **ҳавлии дарун** а) қисми дохилии ҳавлӣ; б) *кҳн.* қисми маҳрами ҳавлӣ, ки ба он ҷо даромадани мардони бегона манъ буд; *муқоб.* **ҳавлии берун; дарун ба дарун** яке дар дохили дигаре; **дарун-дарун** дарунакӣ, ботинан; пинҳонӣ: **дарун-дарун сӯхтан, дарун-дарун хандидан, дарун-дарун гиря кардан**; **аз дарун** а) аз дохил (*мас.,* **дарро аз дарун бастан**); б) *киноя аз* ботинан, дарунакӣ; **аз даруни…** а) аз байни…, аз миёни…; б) аз қатори…, аз доираи…; **ба даруни…** а) ба дохили…, андаруни…; б) дар байни…, дар миёни…, дар қабати…; **дарун рафтан** а) фурӯ рафтан, (ба) таҳ рафтан, чуқур шудан, ба қаър кашидан (*мас., чашм*); б) *гуфт.* ба дарди исҳол дучор шудан, дарунрав шудан; ◊ **даруни** *касе* **сӯхтан** дили касе абгор шудан, дар ғаму ғусса сӯхтан; **даруни** *касе* **хор-хор кардан** дили касе реш-реш шудан (*дар орзуи чизе*); **даруни худро хӯрдан** азоби рӯҳӣ кашидан, ғам хӯрдан; **дамаш дар дарунаш** хомӯш, сокит; **нафас ба дарун афтодан** а) нафас гаштан, дам ба дарун задан; б) якбора хомӯш шудан; тамоман сокит шудан.

**ДАРУНА** درونه *кит.* 1. олати камоншакл; абзори ҳаллоҷӣ, камони наддофӣ. 2. тирукамон, рангинкамон, тироза, қавси қузаҳ. 3. *гуфт., ниг.* **дарунӣ**.

**ДАРУНАКӢ** درونکی *ниг.* **даруннокӣ**; **дарунакӣ оҳ кашидан, дарунакӣ хурсанд шудан**.

**ДАРУНАФРӮЗ** درون‌افروز дилафрӯз, фараҳбахш.

**ДАРУНАҶ** درونج (*муарраб аз форсии* **дарунак, даруна**) *бот.* гиёҳи чандсолаи дорои баргҳои паҳни хордор, ки решаи он дар тиб мавриди истифода аст.

**ДАРУНБАР** درونبر бахши гӯштии мева, ки даври донакро печонидааст.

**ДАРУНБИН** درونبین *кит.* он ки бештар ба дарун ва ботини инсон таваҷҷӯҳ дорад.

**ДАРУНБИНӢ** درونبینی таваҷҷӯҳ доштан ба дарун ва ботини инсон.

**ДАРУНГАРО** درون‌گرا *нав.* хусусияти шахсе, ки бештар ба дарун ва ботини хеш гароиш дошта, аз робитаҳои иҷтимоӣ дурӣ меҷӯяд; *муқоб.* **бурунгаро**.

**ДАРУНГАРОӢ** درون‌گرایی *нав.* дарунгаро будан, ба дарун ва ботини худ гароиш доштан ва аз ҷомеа дурӣ ҷустан.

**ДАРУНДОР** دروندار 1. *маҷ.* дамдузд; камгап. 2. *маҷ.* кинадор; бадкина; дилсиёҳ.

**ДАРУНЗО** درونزا 1. вежагии чизе, ки дорои тавоноии зотӣ ва рушду такомули дарунӣ дорад. 2. *биол.* вежагии ҷонзоде, ки аз даруни бадани худ нашъа гирифта, бе ғизогирии беруна такомул меёбад.

**ДАРУНӢ** درونی 1. *мансуб ба* **дарун**; дохилӣ, *муқоб.* **берунӣ**. 2. ботинӣ, рӯҳӣ: **ҳолати дарунӣ, ҳаяҷони дарунӣ; душмани дарунӣ** душмани аз байни худ баромада, душмани дохилӣ; **касалиҳои дарунӣ** бемориҳои дохили бадан.

**ДАРУНКОВОК** درونکاواک байнхолӣ, миёнсӯрох, миёнтиҳӣ: **найчаи дарунковок, дарахти дарунковок**.

**ДАРУНМАРЗӢ** درونمرزی *нав. марбут ба* дохили кишвар; *муқоб.* **бурунмарзӣ**.

**ДАРУНМОЯ** درونمایه мазмун ва моҳияти аслии асар ё чизи дигар.

**ДАРУННИГАРӢ** دروننگری *ниг.* **дарунбинӣ**.

**ДАРУННИГОРӢ** دروننگاری *тиб., нав.* ба воситаи абзори тиббӣ *ва г.* муоина кардани узвҳои дохилии бадан.

**ДАРУННОКӢ** درونناکی *гуфт.* ботинан, дар дил, дар замир; **дарунноки хандидан, дарунноки хурсанд шудан, дарунноки ғам хӯрдан**.

**ДАРУНПАРВАР** درونپرور 1. *маҷ.* он ки бештар дарун ва ботини худро парвариш медиҳад. 2. Худованд, ки парваришдиҳандаи ботини инсонҳост.

**ДАРУНРАВ** درونرو гирифтори бемории исҳол: **дарунрав шудан**.

**ДАРУНРАВӢ** درونروی *исми амал аз* **дарун рафтан;** бемории исҳол; вайрон шудани фаъолияти меъда.

**ДАРУНРОНӢ** درونرانی тоза кардани меъда (*дар вақти вайрон шудан ё қабзият*); **доруи дарунронӣ** доруи нармкунандаи меъда.

**ДАРУНСИЁҲ** درونسیاه бадандеш, бадтинат, дилсиёҳ; бадкина.

**ДАРУНСОФ** درونصاف софдил, росткор.

**ДАРУНСӮЗ** درونسوز **:муҳаррики дарунсӯз** *тех.* муҳаррике, бо усули дар дохили он сӯзондани сӯзишворӣ кор мекунад.

**ДАРУНСӮЗӢ** درونسوزی 1. ҳисси сӯзиши дарун; таби дарун. 2. *маҷ.* ботинан ғаму ғусса хӯрдан; азоби рӯҳӣ.

**ДАРУНСӮХТА** درونسوخته *кит.* дилафгор, ғамзада, дилсӯхта.

**ДАРУНТИҲӢ** درونتهی *ниг.* **дарунхолӣ**.

**ДАРУНХОЛӢ** درونخالی *ниг.* **дарунковок**.

**ДАРУНШАҲРӢ** درونشهری дохилишаҳрӣ; *муқоб.* **берунишаҳрӣ**.

**ДАРУФТОДАН** درافتادن *ниг.* **дарафтодан**.

**ДАРФАНҶАК** درفنجک *кит.* кобус, сиёҳӣ зер кардан дар хоб, дар хоб дидани ҳодисаҳои мудҳиш.

**ДАРФИТОДАН** درفتادن *ниг.* **дарафтодан**.

**ДАРФУЗУДАН** درفزودن *ниг.* **дарафзудан**.

**ДАРХАЗИДАН** درخزیدن *кит.* хазида даромадан ба ҷое; панаҳ шудан, руст шудан.

**ДАРХЕСТАН** درخیستن *ниг.* **дархостан II**.

**ДАРХИРОМИДАН** درخرامیدن хиромон даромадан.

**ДАРХОСТ** درخواست 1. хоҳиш, талаб, илтимос, **дархост кардан // дархост намудан** талаб кардан, хоҳиш кардан. 2. *нав.* хоҳиши хаттӣ бо тақозои чизе, номаи расмӣ бо талаби чизе.

**ДАРХОСТАН** I درخواستن *ниг.* **хостан** (**хоҳиш кардан**).

**ДАРХОСТАН** II درخواستن *кит.* хестан, бархестан.

**ДАРХОСТКУНАНДА** درخواستکننده он ки дархост ба амал меорад.

**ДАРХУР//ДАРХӮР** درخور *кит.* лоиқ, шоиста, сазовор, муносиб.

**ДАРХӮРД** درخورد *ниг.* **дархур**.

**ДАРХӮРДАН** درخوردن лоиқу муносиб будан, дархур будан.

**ДАРҲАМ** درهم 1. ба ҳам печида, печутобхӯрда, ба ҳам омехта. 2. ошуфта, парешон. 3. *маҷ.* чигил, печдарпеч, бесару нӯг; **дарҳаму барҳам** а) чигил, печдарпеч; бесару нӯг; муғлақ, мубҳам: **фикрҳояш дарҳаму барҳам буданд; дарҳам-барҳамӣ** а) чигилӣ, бесарунӯгӣ, печдарпечӣ; муғлақӣ, мубҳамӣ; б) бетартибӣ, ҳарҷу марҷ; **дарҳам кардан** омехтан, махлут кардан; ◊ **абрӯ дарҳам кашидан** қавоқро овезон кардан; рӯй турш кардан (*ҳамчун аломати норизоятӣ, хашму ғазаб ва г.*); **китф дарҳам кашидан** китфро ба тарзи хос боло кардану афшурдан (*ҳамчун алома-*

*ти ҳайронӣ ё надонистани чизе*).

**ДАРҲАМЗАДА** درهم‌زده 1. пурпечутоб, дарҳамрехта. 2. *маҷ.* пур аз душвориву мушкилот.

**ДАРҲАМӢ** درهمی 1. печидагӣ, мураккабӣ, бесомонӣ. 2. *маҷ.* ғам, андӯҳ.

**ДАРҲАМКАШИДА** درهم‌کشیده **:абрувони дарҳамкашида** қавоқи овезон, абрӯвони пурчин: гирифтагии хотир, бедимоғӣ.

**ДАРҲАМОМЕЗА** درهم‌آمیزه *кит.* бо ҳам омехташуда, ба ҳам пайваста.

**ДАРҲАМОМЕЗӢ** درهم‌آمیزی омехтани чанд чиз бо ҳамдигар.

**ДАРҲАМОМЕХТА** درهم‌آمیخته *сифати феълии замони гузашта аз* **дарҳам омехтан**; омехта, бо ҳам печида, мухталит.

**ДАРҲАМОМЕХТАГӢ** درهم‌آمیختگی *шакли дигари сифати феълии замони гузаштаи* **дарҳамомехта**; омехтагӣ, печидагӣ, мухталит будан.

**ДАРҲАМПЕЧИДА** درهم‌پیچیده печдарпеч, ба ҳамдигар печидарафта: **навдаю шоххои дарҳампечидаи дарахтон**.

**ДАРҲАМРАФТА** درهم‌رفته *сифати феълии замони гузашта аз* **дарҳам рехтан**; дарҳампечида, бо ҳамдигар фурӯрафта.

**ДАРҲАМРЕХТА** درهم‌ریخته *сифати феълии замони гузашта аз* **дарҳам рехтан**; ошуфта, бетартиб, парешон.

**ДАРҲАМШИКАСТА** درهم‌شکسته 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **дарҳам шикастан;** шикаста, хароб. 2. *маҷ.* нотавон, зор, залил, шикастаҳол.

**ДАРҲАМШИКАСТАГӢ** درهم‌شکستگی *шакли дигари сифати феълии замони гузаштаи* **дарҳамшикаста**; шикаста будан, харобу нотавон будан; шикастагӣ, нотавонӣ.

**ДАРҲОЛ** درحال зуд, бетаъхир, ба тезӣ, даррав, фавран: **дарҳол дошта гирифтан**, **дарҳол фаҳмидан**, **дарҳол ҷавоб додан**.

**ДАРЧА** درچه дари хурд, дарича.

**ДАРЧИДАН** درچیدن барчидан, ғундоштан; ◊ **доман дарчидан** аз чизе даст кашидан чизеро тарк кардан.

**ДАРҶ** *а.* درج 1. дохил кардан, ҷойгир кардан. 2. *гуфт.* чоп, нашр: **пас аз дарҷи мақола; дарҷ кардан** а) ҷо додан, дохил кардан, ғунҷондан, ҷойгир кардан, сабт кардан, навиштани матлабе дар рӯзнома ё китоб; б) *гуфт.* чоп кардан, нашр намудан; **дарҷ шудан // дарҷ ёфтан** ҷо дода шудани матлабе дар асаре; чоп шудан.

**ДАРҶШУДА** درج‌شده 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **дарҷ шудан**; ҷой додашуда, даровардашуда, дохилшуда. 2. *гуфт.* чопшуда, нашршуда.

**ДАРШИКАСТАН** درشکستن *кит.* 1. зада шикастан, шикаста аз кор баровардан. 2. вайрон кардан, хароб кардан; нобуд кардан.

**ДАРШУДАН** درشدن *кит.* 1. даромадан, дохил шудан, ворид шудан. 2. баромадан; берун омадан.

**ДАРЮЗА** دریوزه *кит.* 1. гадоӣ, садақаталабӣ, соилӣ. 2. гадо, соил.

**ДАРЮЗАГАР** دریوزه‌گر *кит.* гадо, соил.

**ДАСИСА** *а.* دسیسه макру ҳилаи пинҳонӣ, фиребу найранг; фитна.

**ДАСИСАБОЗ** دسیسه‌باز он ки барои ба даст овардани мақсад аз дасисаву найранг истифода мебарад; найрангбоз, фитнагар, маккор, ҳилагар, ҳуққабоз.

**ДАСИСАБОЗӢ** دسیسه‌بازی ба кор бурдани дасиса ва ҳилаву найранг барои амалӣ кардани мақсаду ниятҳои хеш; найрангбозӣ, ҳилагарӣ, маккорӣ, ҳуққабозӣ, фитнагарӣ.

**ДАСИСАКОР** دسیسه‌کار *ниг.* **дасисабоз**.

**ДАСИСАКОРӢ** دسیسه‌کاری *ниг.* **дасисабозӣ**.

**ДАСИСАКОРОНА** دسیسه‌کارانه аз рӯи дасисаву фитна, бо ҳилаву найранг.

**ДАСТ** دست 1. узви бадани инсон аз шона то нӯги ангуштон; каф ва панҷаи даст, яд. 2. *маҷ.* ҷавр, бедод, тааддӣ: **аз дасти замона**. 3. сӯй, тараф, ҷониб: **дасти рост, дасти чап**. 4. дафъа, карат, бор; навбат (*дар қиморбозӣ*). 5. *нум.* маҷмӯи чизҳои якҷинса, ки барои ягон эҳтиёҷ ба кор меравад; **як даст либос** як сару по либос (*аз каллапӯш то пойафзол*); ◊ **дасти кӯтоҳ** кӯтоҳдастӣ, нотавонӣ, оҷизӣ; **ба зери дасти...** а) дар тобеияти..., дар итоати...; б)

бо роҳбарии…; **даст афшондан** рад кардан (*бо ишораи даст*); аз баҳри чизе гузаштан, сарфи назар кардан; ба эътибор нагирифтан; **даст бардоштан аз** *касе ё чизе* ба ҳоли худ мондан касеро ё чизеро, ба касе кордор нашудан; *муқ.* **даст кашидан**; **даст бардоштан ба сари** *касе* даст боло кардан ба сари касе бо нияти задан; касеро задан; **даст бурдан ба коре** шурӯъ кардан ба коре; машғул шудан ба коре; **даст гирифтан** а) *киноя аз* дастгир кардан, гирифтор кардан; б) ёрӣ расондан, мадад кардан ба касе; **даст дароз кардан (намудан)** а) даст ёзондан, дастро пеш бурдан; даст додан ба касе; б) даст расондан, даст задан (*бо мақсади хӯрдан*); **даст дароз кардан** *ба касе* зӯрӣ кардан; ҷабр кардан; таарруз (таҷовуз) кардан ба касе; **даст додан ба** *касе* а) вохӯрдӣ кардан, ба аломати ризоият дасти якдигарро фишурдан; б) бо пайдо шудани имконият ба чизе муяссар шудан; **агар фурсат даст диҳад** агар вақти мусоиди коре пайдо шавад, агар фурсат барои иҷрои коре фароҳам ояд; **даст доштани** *касе дар коре* а) маҳорат доштан дар коре, аз кору касбе огоҳ будан; б) дахолат доштани касе дар коре; **даст ёфтан ба** *касе ё чизе* а) ба даст даровардан касе ё чизеро; б) зафар ёфтан, ғолиб омадан бар касе ё чизе: тасаллут ёфтан; **даст задан** а) даст расондан ба чизе; б) машғул шудан бо коре; аз пайи коре шудан; **даст кашидан** а) тарк кардан, рӯй гардонидан аз чизе, худро боздоштан аз коре; б) касеро ба ҳоли худ мондан, ба касе кордор нашудан; **даст кофтан** а) даст расондан, даст задан; б) кордор шудан, мудохила кардан (*ба кори касе*); **даст мондан** имзо кардан; **даст расидан** вақт доштан, фурсат ёфтан барои иҷрои коре: **ба сар хоридан ҳам даст намерасад; дасти бегона ба миён даромадан** дахолат кардани шахси бегона ба кори касе, ниҳонӣ халал расониданӣ шахсе ба коре; **дасти ёрӣ додан (дароз кардан)** ба имдоди касе омадан, ёрӣ расондан ба касе; **дасти** *касе* **сабук будан** корҳои мекардагии касе ҳамеша ба хайр анҷомидан; устои касби худ будан, дар касби худ маҳорат доштан; **дасти** *касе* **қалб будан** а) одати дуздӣ доштан; б) қаллоб, ҳаромкор будани касе; **дасти тамаъ дароз кардан** тамаъкорӣ кардан, аз рӯи ҳирсу оз муносибат кардан бо касе; **дасту дил шустан** дилхунук шудан аз чизе ё касе, майлу рағбат ё меҳру дилбастагиро гум кардан нисбат ба чизе ё касе; **дасту по гум кардан** чӣ кор карданро надониста мондан, саросема шудан, инони ихтиёрро аз даст додан, худро гум кардан (*аз ғояти хиҷолат, шодӣ, ҳаяҷон ва ғ.*); **даст-даст карда…** даст расонда, даст зада, палмосида, ламс карда; **даст ба даст карда…** дастҷамъона, якҷоя, аҳлона (*иҷро кардани коре*); **даст ба гиребон шудан** бо ҳам дарафтодан; ҷанҷолу мунокиша кардан; **даст ба хок кардан** қазои ҳоҷат кардан; **аз даст додан** гум кардан, маҳрум шудан аз чизе; **аз даст омадан** аз ӯҳдаи иҷрои коре баромадан; имконият доштан, тавонистан; **аз даст рафтан** аз тасарруфу ихтиёри касе баромадани чизе; маҳрум гардидан аз чизе; **ба даст афтидан (афтодан)** а) ба даст даромадан, ба тасарруфи касе даромадан, дастраси касе шудани чизе; б) дар аснои иҷрои коре ё ҷинояте дастгир шудан; **ба даст гирифтан** ба тасарруфи худ даровардан; ба итоати худ даровардан; **ба даст даровардан (овардан)** ба тасарруфи худ даровардан, соҳиб шудан; **ба даст даромадан (омадан)** ба тасарруфи касе даромадан, ба ихтиёри касе даромадан; **ба дасти** *касе* **нигоҳ карда мондан** мӯҳтоҷи касе шудан (*хусусан дар таъминот*); **ба дасти** *касе* **супурдан** ба ихтиёри касе супурдан, ба касе гузоштан чизеро; **дар дасти** *касе* **калон шудан** дар тарбия ва парастории касе ба воя расидан; **худро (ба) даст гирифтан** ба худ тасаллут ёфтан, худдорӣ кардан, худро нигоҳ доштан (*аз хашму ғазаб, гиря ва ғ.*).

**ДАСТА** دسته 1. он қисми абзору асбобу анҷом, ки бо даст гирифта мешавад: **дастаи дос, дастаи каланд, дастаи корд, дастаи кӯза, дастаи теша, дастаи чойник, дастаи қамчин**. 2. бастаи гулу райҳон, гулдаста; як қабза хор, шибоғ, химча *ва ғ.* ки якҷоя баста шудааст; дарза барои пилла танидани кирмак; **даста бастан** як миқдор гулро якҷоя карда банд бастан, гулдаста тайёр кардан. 3. миқдори нисбатан зиёди чизҳои якҷинса, ки дар як ҷо меистанд ё якҷоя карда шудаанд; қабза, тӯб: **як даста китоб, як даста коғаз; як даста мӯ** як қабза мӯ. 4. маҷмӯи чизҳои якҷинса; *муқ.* **даст** 5. 5. гурӯҳ, тӯда, ҷамоати мардум; қисм: **даста(ҳо)и аскарӣ, дастаи посбонон, дастаи сарбозони пиёда, дастаи созандагону навозандагон, дастаи мусиқии миллӣ; дастаи ихтиёриён** гурӯҳе, ки аъзои он барои иҷрои ко-

ре ихтиёран ҷамъ омадаанд; **дастаи ҳаваскорон** гурӯҳи аъзои маҳфили ҳаваскорони санъати бадеӣ; **даста-даста** а) бастаҳои зиёд; тӯб-тӯб; б) гурӯҳ-гурӯҳ; **даста кардан** а) *ниг.* **даста бастан**; б) дар як ҷо ҷамъ кардан, як қабза кардан; в) ба тартиб ва миқдори муайян печида таҳ кардан (*мас. пулҳои когазиро*).

**ДАСТАБАНДӢ** دسته‌بندی 1. *исми амал аз* **даста бастан**; ба дастаҳо ҷудо кардан.

**ДАСТАБИРИНҶӢ** دسته‌برنجی 1. ҳар чизи дастааш аз биринҷӣ сохташуда. 2. *маҷ.* сахт, дағал; **дашноми дастабиринҷӣ** дашноми хеле дағал ва қабеҳ.

**ДАСТАВВАЛ** دست‌اول пеш аз ҳама, аз ҳама пештар, аввалан.

**ДАСТАГУЛ** دسته‌گل гулдаста, бастаи гул.

**ДАСТАДАРОЗ** دسته‌دراز он чи дастааш дароз аст, дорои дастаи дароз: **бели дастадароз, доси дастадароз**.

**ДАСТАК** دستک 1. *шакли тасгири* **даст**. 2. дастгирак: **дастаки гаҳвора, дастаки дар, дастаки дастгоҳ**. 3. танба барои аз афтодан нигоҳ доштани девору хавоза *ва г.* 4. *маҷ.* далеле, ки ба он такя карда, кореро иҷро мекунанд ё онро ба сифати асос ва баҳона нишон медиҳанд: *касеро ё чизеро* **дастак кардан (намудан), дастак шудани** *касе* **ба** *чизе*. 5. қисми ақиби пойафзол, ки пошнаи поро мепӯшонад. 6. *таър.* рӯйхати номгӯи андозҳои подшоҳ, ки ба коғази дароз навишта, онро лӯлашакл печонда мемондаанд. 7. дастпӯш.

**ДАСТАКДОР** دستکدار *ниг.* **дастадор**.

**ДАСТАКДӮЗӢ** دستک‌دوزی дӯхта тайёр кардани дастаки пойафзол.

**ДАСТАКЗАН** دستک‌زن кафзан, он ки каф мезанад, қарсакзан.

**ДАСТАКЗАНОН** دستک‌زنان *феъли ҳол аз* **дастак задан**; дар ҳоли каф задан, дар ҳоли қарсак задан.

**ДАСТАКИФУРӮШ** دستکی‌فروش он ки чизҳои майда-чуйдаро ба қуттӣ ё чизи дигар андохта, роҳравон фурӯхта мегардад.

**ДАСТАКИФУРӮШӢ** دستکی‌فروشی кору касби дастакифурӯш, фурӯши дастакӣ.

**ДАСТАКӢ** دستکی *гуфт., ниг.* **дастӣ**; **фурӯши дастакӣ** ба сари даст гирифта гашта фурӯхтани чизҳо, дастакифурӯшӣ: **қандфурӯшии дастакӣ, дастакӣ китобфурӯшӣ кардан**.

**ДАСТАКӮТОҲ** دسته‌کوتاه он чи дастааш кӯтоҳ аст, дорои дастаи кӯтоҳ: **доси дастакӯтоҳ, корди дастакӯтоҳ**.

**ДАСТАНБӮ(Й)** دستنبو(ی) 1. навъи зомучае (ҳандалаке), ки ба андозаи себ буда, фақат барои бӯидан ба кор меравад. 2. ҳар чизи хушбӯй, ки барои бӯидан дар даст гирифта мегарданд.

**ДАСТАНБӮЯ** دستنبویه *ниг.* **дастанбӯ(й)**.

**ДАСТАНДОЗ** دست‌انداز *кит., маҷ.* ғорат, тороҷ.

**ДАСТАНДОЗӢ** دست‌اندازی 1. даст задан, чанг задан ба чизе. 2. *маҷ.* тааддӣ, тааррuz, дастдарозӣ. 3. *кит., маҷ.* ғоратгарӣ, тороҷ.

**ДАСТАНУҚРА** دسته‌نقره он чи дастааш аз нуқра аст, дастааш нуқрагин.

**ДАСТАРРА** دست‌ارّه арраи хурд, ки як кас бо як даст кор мефармояд, арраи дастӣ.

**ДАСТАРХОН** دسترخوان 1. суфра, ки дар рӯи он таом мехӯранд, моида, дасторхон, хон: **дастархон андохтан, дастархон паҳн кардан (густурдан)**. 2. *маҷ.* нону кулчаю қанд, қатламаю фатир *ва г.*, ки занҳо бо худ ба тӯю меҳмонӣ мебаранд; **сари дастархон** атрофи суфраи зиёфат, гирди суфраи меҳмондорӣ; **дастархон кардан** а) ба назди касе дастархон кушода, хӯрок гузоштан; касеро зиёфат кардан; б) тайёр кардани нону қанд *ва г.* барои ҳамчун дастовез бурдан ба ҷое; **дастархони кушода доштан** меҳмоннавоз будан, дасткушод будан, боҳиммат будан (*дар меҳмондорӣ*).

**ДАСТАРХОНДОР** دسترخوان‌دار дасткушод, меҳмоннавоз, боҳиммат.

**ДАСТАРХОНДОРӢ** دسترخوان‌داری дасткушодӣ, олиҳимматӣ, меҳмоннавозӣ.

**ДАСТАРХОНЧӢ** دسترخوانچی 1. он ки дар тӯю маъракаҳо мутасаддии нону ошмонӣ ба назди меҳмонон аст, ходим. 2. *таър.* ходими дарбори амирону ҳокимон, ки ба ташкили зиёфатҳо – тарзи оро додани хон, сифати хӯрокҳо *ва г.* назорат мекард.

**ДАСТАСАДАФ** دسته‌صدف он чи дастааш садаф аст: **корди дастасадаф**.

**ДАСТАСОЗӢ** دسته‌سازی гурӯҳбандӣ, даста ё гурӯҳ ташкил кардан; даста сохтан барои обзорҳои гуногун.

**ДАСТАФЗОР** دستافزار асбобу олоти дастии косибу ҳунармандон (*аз қабили* арра, теша, қайчӣ, поку).

**ДАСТАФШОН** دستافشان *феъли ҳол аз* **даст афшондан**; *маҷ.* рақскунон, рақсон; **дастафшону покӯбон** дар ҳолати рақс.

**ДАСТАФШОР** دستافشار *кит.* мевае, ки бо даст фушурда, обашро мегиранд; ◊ **тиллои дастафшор** зари холис.

**ДАСТАҶАМЪӢ** دسته‌جمعی якҷоя, муттафиқан, муттаҳидона, сарҷамъона: **амнияти дастаҷамъӣ**.

**ДАСТАҶАМЪОНА** دسته‌جمعانه сарҷамъона, якҷоя, бо иттифоқ.

**ДАСТБАГИРЕБОН** دستبگریبان **:дастбагиребон шудан** ба ҳам дарафтодан, занозанӣ кардан.

**ДАСТБАГИРЕБОНӢ** دستبگریبانی занозанӣ, афтударафт; ҷангу ҷидол; **ҷангу ҷидоли дастбагиребонӣ** занозанӣ; ҳамдигарро задан.

**ДАСТБАДАСТ** دستبدست дасти ҳамдигарро гирифтан, кореро якҷоя анҷом додан.

**ДАСТБАКОР** دستبکار *маҷ.* кордон, чашми корро медонистагӣ, моҳир.

**ДАСТБАНД** دستبند 1. *ниг.* **дастпона**. 2. порчаи тасмашакли дарози лагандаю бахиязада, ки бо он дастҳои кӯдакро ба гаҳвора мебанданд.

**ДАСТБАСТА** دستبسته 1. он ки дастҳояш баста аст. 2. *кит., маҷ.* мутеъ, фармонбардор.

**ДАСТБАХОК** دستبخاک *гуфт., маҷ.* қазои ҳоҷат.

**ДАСТБОЗӢ** دستبازی зӯрозмоӣ бо даст.

**ДАСТБОЛО** دستبالا ғолиб, зафарманд,болодаст.

**ДАСТБОФТ** دستبافت дастӣ бофташуда; бофти дастгоҳи хонагӣ: **матои дастбофт**.

**ДАСТБУРД** دستبرد 1. чизи дар қимор ё гарав бурдашуда, бурд; ғанимат. 2. тороҷ, ғорат, яғмо. 3. *кит.* ғалаба, зафар.

**ДАСТБӮС** دستبوس *маҷ.* чоплус, тамаллуқкор; фармонбардор.

**ДАСТБӮСӢ** دستبوسی *исми амал аз* **даст бӯсидан;** бӯсидани касе дасти дигареро дар вақти мулоқот (*барои изҳори эҳтиром ё дӯстдорӣ ва ё чоплусӣ*); **маросими дастбӯсӣ** маросими махсуси бӯсидани дасти касе ҳангоми мулоқот (*барои эҳтиром, итоат ва фармонбарӣ*).

**ДАСТВОР(А)** دستوار(ه) *кит.* 1. асо, чӯбдаст; дастбанд, ёра. 2. ба монанди даст. 3. *маҷ.* кам, андак.

**ДАСТГАРМӢ** دستگرمی 1. *маҷ.* машқу тамрини пешакӣ барои омода шудан, омодагӣ гирифтан, тайёр шудан.

**ДАСТГАРОӢ** دستگرائی *маҷ.* бо таҷриба такя кардан, таҷриба, озмудашуда.

**ДАСТГАРОЙ** دستگرای 1. *маҷ.* он чи бо даст озмуда шудааст, таҷрибашуда бо даст. 2. мағлуб, мутеъ.

**ДАСТГАҲ** دستگه *ниг.* **дастгоҳ**.

**ДАСТГИР** I دستگیر дастгиршуда, ба даст афтода, гирифторшуда; асир, бандӣ; **дастгир кардан (намудан)** доштан, ба банд гирифтан, асир кардан, бандӣ кардан; **дастгир шудан (гардидан**) ба даст афтодан, ба банду қайд гирифтор шудан; асир шудан.

**ДАСТГИР** II دستگیر мададгор, ёвар, ёридиҳанда; **дастгири** *касе* **шудан (гаштан)** касеро дастгирӣ кардан, мададгор шудан.

**ДАСТГИР** III دستگیر 1. порчаи аз латта дӯхташуда барои гирумони дег, чойҷӯш *ва г.*, дастгирак. 2. *ниг.* **даста** 1.

**ДАСТГИРАК** دستگیرک 1. даста (*хусусан* дастаи дару ҷевон *ва г.*). 2. чӯб ё оҳане, ки барои даст гирифтан дар канори зина ба дарозии он месозанд, панҷараи зина, парда, қаторак.

**ДАСТГИРӢ** I دستگیری 1. *исми амал аз* **даст гирифтан**. 2. ёрӣ, мадад, кумак, имдод; **дастгирӣ кардан (намудан)** а) мадад расондан, ёрӣ додан, ба имдоди касе расидан; б) *маҷ.* маъқул дониста пайравӣ кардан ба коре, ҷонибдорӣ кардан касеро.

**ДАСТГИРӢ** II دستگیری дастгирак будан, ҳам-

чун даста воқеъ шудан.

**ДАСТГИРШУДА** دستگیرشده *сифати феълии замони гузашта аз* **дастгир шудан**; ба даст афтода, тавқифшуда, ба ҳабс гирифта.

**ДАСТГОҲ** دستگاه 1. асбобу олат ё мошин барои сохтани чизе ё ба иҷро расонидани коре: **дастгоҳи автоматӣ, дастгоҳи бетонрезӣ, дастгоҳи бофандагӣ, дастгоҳи пармагарӣ, дастгоҳи харротӣ; дастгоҳи аккосӣ** олати суратгирӣ. 2. *нав.* идораи иҷроияи марказӣ; мақомоти идоракунандаи марказӣ: **дастгоҳи вазорат**. 3. ҷоҳу ҷалол; ҳашамат; **дову дастгоҳ** *ниг.* **дов**.

**ДАСТГОҲСОЗ** دستگاه‌ساز он ки дастгоҳ месозад, коргари созандаи дастгоҳ.

**ДАСТГОҲСОЗӢ** دستگاه‌سازی истеҳсоли дастгоҳ; **саноати дастгоҳсозӣ** соҳаи махсуси созандаи дастгоҳҳои гуногун.

**ДАСТДАРОЗ** دست‌دراز 1. он ки дастҳои дароз дорад, дароздаст. 2. *маҷ.* забардаст, болодаст, тавоно, дастро ба моли дигарон дароз кардан.

**ДАСТДАРОЗӢ** دست‌درازی тааддӣ, тааррӯз, таҷовуз: **дастдарозӣ кардан**.

**ДАСТДИҲӢ** دست‌دهی *исми амал аз* **даст додан;** ба ҳамдигар даст додан, даст дароз кардан (*барои вохӯрӣ*).

**ДАСТЁБ** دست‌یاب зафарёфта, ғолиб, фирӯз; **дастёб шудан (гардидан)** а) ғолиб омадан, дастболо шудан; б) муваффақ шудан ба коре.

**ДАСТЁР** دستیار мададгор, ёридиҳанда; хизматгор; **дастёри беминнат** ёрирасони беминнат; **дастёр шудан** мададгор шудан, ёридиҳанда шудан; хизматгор шудан.

**ДАСТЁРӢ** دستیاری ёрӣ, ёрдам, хизматгорӣ; **бо (ба) дастёрии…** а) ба ёрдами…, бо кумаки…, бо мадади…, б) ба воситаи…, ба василаи…; **дастёрӣ кардан** ёрӣ расондан, мадад кардан, ёрдам кардан; дастгирӣ кардан.

**ДАСТЗАД** دست‌زد *кит.* дастрас, имконият.

**ДАСТЗАН** دست‌زن *кит.* 1. даст ба ҳам зананда; раққос. 2. *маҷ.* ходим, пешхизмат: **дастзану позан**.

**ДАСТИНА** دستینه *кит.* 1. *ниг.* **дастпона**. 2. дастаи корд ва созҳои мусиқӣ (*аз қабили* рубобу танбӯр). 3. *кит.* ҳукми мӯҳру имзошуда, фармон.

**ДАСТИСОХТ** دستی‌ساخت он чи бо даст сохта шудааст; дастакӣ тайёршуда, дастсоз.

**ДАСТӢ** دستی 1. *мансуб ба* **даст**; он чи бо қуввати дасти одам сурат мегирад ё ба вуҷуд омадааст; он чи (*аз қабили* асбоб, дастгоҳ *ё* корхона) бо сарфи меҳнати ҷисмонӣ кор мекунад (*ғайри механикӣ ё автоматӣ*): **асбоби дастӣ, кори дастӣ; кишти дастӣ** кишти, ки на ба воситаи олоти механикӣ, балки дастакӣ анҷом дода шудааст. 2. он чи бо дасти худ, бо диққат ва бо муроoти тамоми ҷузъиёт тайёр карда шудааст (*бештар оид ба* хӯрок): **майи дастӣ, оши палави дастӣ, сихкабоби дастӣ**. 3. ҳар чизи барои бастан ё гирифта гаштан дар даст сохташуда: **соати дастӣ, ҷомадончаи дастӣ; дастӣ парво кардан** бо дасти худ парвариш кардан (*мас., чорпои хонагиро*).

**ДАСТКАФОН** دست‌کفان **:боди тунди дасткафон** шамоли сарду тозае, ки пӯсти дастро мекафонад.

**ДАСТКАҶ** دست‌کج 1. он ки дасти вай каҷ аст, каҷдаст. 2. *маҷ.* шахси дасташ қалб, ҳаромкор; дузд.

**ДАСТКАҶӢ** دست‌کجی дуздӣ, ғоратгарӣ; қаллобӣ.

**ДАСТКАШ I** دستکش **:дасткаш кардан** а) молиш додан чизеро; б) бо даст кашида гирифтан (-и алафҳои бегона ё чизе аз замини кишт), хишова.

**ДАСТКАШ II** دستکش дастпӯше, ки ба шаклу андозаи алоҳида нарангушт ва чор ангушти якҷояи даст алоҳида дӯхта ё бофта шудааст, дастак; *муқ.* **дастпӯшак**.

**ДАСТКАШИДА** دست‌کشیده *сифати феълии замони гузашта аз* **даст кашидан**; аз коре ё шуғле даст кашида, сарфи назар карда, парҳезкарда.

**ДАСТКАШӢ** دست‌کشی даст кашидан аз анҷом додани коре.

**ДАСТКИШТ** دست‌کشت бо даст кишташуда.

**ДАСТКОЛА** دست‌کاله корди махсуси калону вазнини аксар досшакл, ки барои токбурӣ ва буридани навдаи тут (*барои кирмак*) *ва ғ.* истифода мешавад, доскалла.

**ДАСТКОМ** دستکام *кит.* хушбахт, комёб.

**ДАСТКОР** دستکار *кит.* 1. кори дастӣ. 2. устои ҳунарманд; моҳир, чобукдаст. 3. *маҷ.* дастёр, мададгор, ёридиҳанда. 4. *кҳн.* ҷарроҳ.

**ДАСТКОРӢ** دستکاری 1. ҳунармандӣ; коре, ки ба воситаи даст анҷом мегирад. 2. *кҳн.* ҷарроҳӣ.

**ДАСТКУШОД(А)** دست‌کشاد(ه) *маҷ.* касе, ки ҳар чи ёбад, харҷ мекунад, кушодадаст, ҷавонмард, босаховат.

**ДАСТКУШОДӢ** دست‌کشادی *маҷ.* саховатмандӣ, ҳимматбаландӣ, ҷавонмардӣ.

**ДАСТКӮТОҲ** دست‌کوتاه 1. он ки дастҳояш кӯтоҳ аст. 2. *маҷ.* оҷиз, нотавон, кӯтоҳдаст.

**ДАСТКӮТОҲӢ** دست‌کوتاهی 1. кӯтоҳ будани даст, дасткӯтоҳ будан. 2. *маҷ.* оҷизӣ, нотавонӣ, кӯтоҳдастӣ; **дасткӯтоҳӣ кашидан** мӯҳтоҷ будан, аз ҷиҳати моддӣ танқисӣ кашидан.

**ДАСТЛОФ** دست‌لاف [*аслаш* **дастфол**] савдои аввалин (ки гӯё барори савдо ба он вобаста аст), байъи аввал; аввали ҳар кор; шугун.

**ДАСТМОЛ** دستمال 1. порча барои пок кардани даст дар вақти пухту паз, дастпоккуни сари дег; порчаи матоъ барои шустани дег: **дастмоли дегшӯӣ**; **дастмоли коғазӣ** навъи дастмол, ки аз коғаз сохта шуда, танҳо барои як бор истифода мешавад. 2. молиш бо даст, бо фишор кашидани даст дар рӯи чизе; **дастмол кардан** а) пок кардан, тоза кардан (*одатан пас аз шустани табақу чойник ва г.*); б) бо даст молиш додан, фишор додан бо даст.

**ДАСТМОЛӢ** دستمالی бо даст молидани чизе, ламскорӣ, молиш ба воситаи даст.

**ДАСТМОЛКАДУ** دستمال‌کدو *бот.* растании полизии тухм ва палакаш кадумонанд, ки ҳосили бодирингшакли дарунаш лифмонанд дорад ва онро хушк карда, ҳамчун дастмоли дегу табақшӯӣ, лифи шустушӯи бадан *ва г.* ба кор мебаранд.

**ДАСТМОЯ** دستمایه 1. пулу моле, ки бо он асоси савдогарӣ ё касбу косибиро мегузоранд; сармояи андаки аввалия. 2. захираи илмӣ ва адабии касе.

**ДАСТМУЗД** دستمزد музде, ки ба ивази заҳмат ба касе медиҳанд, музди кор, ҳаққи кор, дастранҷ, уҷрат: **дастмузд гирифтан, дастмузд додан**.

**ДАСТМӮЗА** دست‌موزه *кит.* 1. армуғон, тӯҳфа, дастовез. 2. *маҷ.* василa, восита.

**ДАСТНАВИС** دست‌نویس 1. ҳар чизи бо дасти муаллиф навишташуда. 2. ҳар чизи бо хати дастӣ навишташуда, дастхат; *муқоб.* **чопӣ: китоби дастнавис, аризаи дастнавис; захираи дастнависҳо, шӯъбаи дастнависҳо** китобхона ё шӯъбаи он, ки дар он ҷо китобҳои қаламӣ, яъне ғайричопӣ, нигоҳ дошта мешаванд.

**ДАСТНАВИШТ** دست‌نوشت *ниг.* **дастнавишта**.

**ДАСТНАВИШТА** دست‌نوشته он чи бо даст навишта шудааст; навиштаи дастӣ.

**ДАСТНАХӮРДА** دست‌نخورده 1. он чи то ҳол мавриди истифода қарор нагирифтааст. 2. *маҷ.* бикр, дӯшиза, дастнорасида.

**ДАСТНИГАР** دست‌نگر мӯҳтоҷ, вобаста, мутеъ аз ҷиҳати моддӣ: **дастнигари *касе* шудан**.

**ДАСТНИГАРӢ** دست‌نگری мӯҳтоҷӣ, вобастагии эҳтиёҷмандона ба касе.

**ДАСТНИГОР** دست‌نگار бо даст нигошта, дастхат, дастнавис.

**ДАСТНИҲОЛ** دست‌نهال 1. ниҳоли бо дасти худ шинонда. 2. *маҷ.* тарбиядида аз тарафи касе, шогирд.

**ДАСТНИШИН** دست‌نشین 1. бо даст тарбияшуда, дастомӯз. 2. *маҷ.* ҳамнишин.

**ДАСТНИШОН** دست‌نشان 1. бо даст нишондашуда. 2. *маҷ.* гумошта; мутеъ, фармонбардор.

**ДАСТНИШОНДА** دست‌نشانده он ки шахси дигар ӯро ба коре ё мақоме гумоштааст; **дастнишондаи *касе* шудан** мутеи касе шудан, фармонбардори касе шудан (*одатан дар натиҷаи бо ҳимояи ӯ расидан ба мансабе*).

**ДАСТНОРАС** دست‌نارس 1. аз қади одам баланд; ниҳоят баланд: **баландии дастнорас, тоқи дастнорас**. 2. он чи расидан ба он имконпазир нест, чизи ба он даст ёфтан мушкил; *муқоб.* **дастрас**.

**ДАСТОВАРД** دست‌آورد муваффақият, комёбӣ.

**ДАСТОВЕЗ** دست‌آویز 1. он чи меҳмон чун тӯҳфа

ба мизбон меорад, тӯҳфа, ҳадя, армуғон. 2. чизе ё касе, ки ба вай истинод (такя) карда кореро буд мекунанд. 3. *маҷ.* васила, восита; **дастовез кардан** а) ба сифати тӯҳфа бо худ бурдани чизе ба ҷое (*хусусан ба меҳмонӣ, тӯю маърака ва г.*); б) баҳона кардан (*чизеро дар исботи дурустии амале*); санад ва далел қарор додан (*чизеро*).

**ДАСТОДАСТ** دستادست даст ба даст; (савдои) нақд.

**ДАСТОЗМОӢ** دست‌آزمایی қувваозмоӣ, зӯрозмоӣ, имтиҳон.

**ДАСТОМӮЗ** دست‌آموز 1. (мурғи) ба даст омӯхташуда, ки дар сурати сар додан боз ба даст омада менишинад; мурғи аҳлӣ. 2. (ҳайвонҳои) ромшуда.

**ДАСТОН** دستان 1. *ниг.* **достон**. 2. найранг, ҳила, тазвир.

**ДАСТОНГӮ** دستان گو *ниг.* **достонгӯ**.

**ДАСТОННАВОЗ** دستان‌نواز *кит.* дастонсаро, нағмасаро; **мурғи дастоннавоз** мурғи хушхон.

**ДАСТОННАВОЗӢ** دستان‌نوازی нағмасароӣ, нағмапардозӣ.

**ДАСТОНСАРО(Й)** دستان‌سرا(ی) 1. гӯянда ва нақлкунандаи достон. 2. нағмасаро, хушхон.

**ДАСТОНСОЗ** دستان‌ساز *кит.* 1. навозанда, мусиқинавоз; хонанда, ҳофиз. 2. *маҷ.* фиребгар, афсунгар, ҳилагар.

**ДАСТОР** دستار 1. порчаи матоъ, ки онро ба гирди сар мепечонанд; салла, аммома. 2. дастархон; порчае, ки бо он рӯи таомҳоро мепӯшонанд.

**ДАСТОРАК** دستارک *ниг.* **дасторча**.

**ДАСТОРДОР** دستاردار *кит.* мутасаддии дастархон, моида; **дастордори хон** мутасаддии дастархон ва суфра.

**ДАСТОРДОРӢ** دستارداری *кит.* амал ва шуғли дастордор.

**ДАСТОРОН** دستاران *кит.* музде, ки пеш аз иҷрои кор ба муздур медиҳанд, харҷӣ; муждагонӣ.

**ДАСТОРХОН** دستارخوان *ниг.* **дастархон**.

**ДАСТОРЧА** دستارچه *шакли тасғири* **дастор;** саллача, дастори хурде, ки ба сар лача, дастори хурде, ки ба сар мепечонанд; дастмоли хурд, рӯймолча, дастмолча.

**ДАСТОС** دست‌آس осиёчае, ки бо даст гардонида мешавад, осиёи дастӣ; **дастос кардан** орд кардан дар осиёи дастӣ.

**ДАСТПАЙМОН** دست‌پیمان 1. *кит.* пулу моле, ки ҳангоми ақди никоҳ ба зиммаи домод гузошта мешавад; маҳр, кобин, қалин. 2. *кит.* дастовез ва ҳадяе, ки домод пеш аз издивоҷ ва арӯсӣ ба хонаи арӯс мефиристонад.

**ДАСТПАРВАР** دست‌پرور 1. он ки ӯро шахси дигар, ҳизбу созмоне дар ҳимоя ва назорати худ гирифта тарбия кардааст; касе, ки зери дасти шахси дигар парвариш ёфтааст; тарбиятгирифта аз мактабе, парваришёфта. 2. дастӣ парваришёфта; ғайрихудрӯй, ғайриёбоӣ; кошта ва шинондашуда: **растаниҳои дастпарвар**.

**ДАСТПАРВАРД** دست پرورد *ниг.* **дастпарвар**.

**ДАСТПАРВАРДА** دست پرورده *ниг.* **дастпарвар**.

**ДАСТПЕЧ** دست‌پیچ 1. порча ва матои наворшаклу паҳн барои бастани дасти навзод дар гаҳвора. 2. *варз.* яке аз тарзҳои гӯштингирӣ, ки ҳариф дасти ҳаммусобиқаи худро печонда гирифта, ӯро меғалтонад. 3. *кит.* дастовез; восита; баҳона.

**ДАСТПОК** دست‌پاک 1. *ниг.* **дастпоккун, дастмол**. 2. *маҷ.* он ки ба мол ва сарвати дигарон таҷовуз намекунад ва дар амонат хиёнат намекунад, покдаст.

**ДАСТПОКӢ** دست‌پاکی *маҷ.* покдастӣ, хиёнат накардан дар амонатдорӣ.

**ДАСТПОККУН** دست‌پاک‌کن порчае, ки бо он дастро баъд аз шустан пок мекунанд; сачоқ, дастурӯпоккун.

**ДАСТПОНА** دست‌پانه асбоби зинати дасти занон, ки ҳалқашакл буда, аз тилло ё нуқра сохта мешавад, дастбанд, дастина.

**ДАСТПОЧА** دست‌پاچه саросема, ба изтироб афтода; **дастпоча шудан** саросема шудан.

**ДАСТПУХТ** دست‌پخت таоме, ки хӯранда бо дасти худ пухтааст; таоми дастӣ, таоми хонагӣ.

**ДАСТПӮШАК** دست‌پوشک чизи аз матоъ ё чарм ба шакл ва андозаи дасти инсон бо ангуштони алоҳида дӯхта ё бофташуда, ки барои

нигоҳдорӣ аз сармо ё аз ягон чизи дурушт (ҳангоми кор) ба даст мепӯшанд; *муқ.* **досткаш**.

**ДАСТРАНҶ** دسترنج 1. коре, ки бо даст иҷро карда мешавад, меҳнати дастӣ; касбу кор; меҳнат. 2. музди кор, ҳаққи меҳнат, дастмузд.

**ДАСТРАС** دسترس 1. он чи даст ба он бирасад, чизе, ки ба даст даровардан ё аз худ кардани он мумкин ва осон аст; чизи бадастдаромада, чизи муяссар; **дастрас кардан** ба даст овардан, пайдо намудан, дарёфт кардан. 2. ба фосила ё баландии дасти одам, ба андозаи дарозии даст; **дастрас шудан//дастрас гардидан (гаштан)** а) ба даст даромадан, дар ихтиёри касе воқеъ шудани чизе; б) имконпазир шудани ҳусули чизе, имкони ба даст даровардани чизе мавҷуд будан.

**ДАСТРАСӢ** دسترسی он чи дар имконият ва тавоноии касе қарор дорад, дар ихтиёр доштан, мавриди истифода қарор доштан.

**ДАСТРАСО** دست رسا доро, бадавлат; осудаҳол, ба худ тинҷ (*аз ҷиҳати таъминоти моддӣ*); **дастрасо шудан** соҳиби чизу чора шудан, ба худ тинҷ шудан; имконияти моддӣ пайдо кардан (*ба иҷрои коре*).

**ДАСТРОМ** دست رام дастомӯз, ромшуда; ғайри чарс; **дастром шудан** ром шудан, ба даст омӯхта шудан.

**ДАСТРӮЙМОЛ** دسترويمال *ниг.* **дастрӯмол**.

**ДАСТРӮМОЛ** دسترومال рӯмолча барои пок кардани оби бинӣ, ашк *ва г.,* рӯмолчаи кисагӣ.

**ДАСТСОЗ** دستساز 1. он чи бо даст сохта шудааст. 2. *маҷ.* сохта, пардохта.

**ДАСТСОЙ** دستسای *киноя аз* хор, забун.

**ДАСТСОХТ** دستساخت *ниг.* **дастсоз**.

**ДАСТСӮЗ** دستسوز дастро сӯзонанда, хеле гарм: **нонҳои гарми дастсӯз**.

**ДАСТТАНГӢ** دستتنگی тангдастӣ, мӯҳтоҷӣ, камбизоатӣ.

**ДАСТТАНҲО** دستتنها он ки дар иҷрои коре дастёру мададгоре надорад, якка, танҳо.

**ДАСТТАНҲОӢ** دستتنهایی бе дастёру мададгор мондани кас; **дасттанҳоӣ кашидан** танҳо монда, ба ёрдами касе мӯҳтоҷ шудани кас.

**ДАСТТЕША** دستپیشه тешаи хурди дасткӯтоҳ; *муқ.* **пойтеша**.

**ДАСТТИҲӢ** دستتهی 1. *ниг.* **дастхолӣ**. 2. *маҷ.* тиҳидаст, нодор, фақир, камбағал.

**ДАСТУПАНҶАДОР** دستوپنجهدار *маҷ.* боҳунар, дорои истеъдоду маҳорат дар иҷрои кор.

**ДАСТУПОБАСТА** دستوپابسته *маҷ.* гирифтор, нотавон, беихтиёр, мутеъ.

**ДАСТУПОДОР** دست و پادار *маҷ.* лоиқ, ҳушёр, зирак, он ки аз ӯҳдаи иҷрои корҳо ба чолокӣ мебарояд.

**ДАСТУПОЗАНӢ** دست و پازنی 1. дасту пои худро ба ҳар тараф ҳаракат додан ё ҳаво додани кӯдак. 2. *маҷ.* даводавӣ, талош; кӯшишу ҷадал.

**ДАСТУР** دستور 1. роҳнамо, нишондод; барномаи амалиёт, дастуруламал; супориш, фармоиш; фармон, амр; **дастур додан** а) роҳ нишон додан барои иҷрои коре, омӯхтан; б) супориш додан, фармудан. 2. маҷмӯаи қонуну қоида ва тавсияҳо оид ба тарзи омӯзиши ягон фанни дарсӣ: **дастури таълимӣ; дастури методӣ** маҷмӯаи нишондод ё маслиҳату тавсияҳои методӣ оид ба тарзу усули гузаронидани дарсҳо аз фанне; **дастури забони форсӣ** китоби таълими сарфу наҳви забони форсӣ. 3. *кит.* рухсат, иҷозат. 4. *таър*. вазир, вазири соҳибмаснад.

**ДАСТУРАМАЛ** دستورعمل раҳнамо, нишондод; дастури иҷрои коре, маҷмӯи қоидаҳои кор бо чизе, дастуруламал.

**ДАСТУРДИҲАНДА** دستوردهنده фармоишдиҳанда, супоришгар.

**ДАСТУРДИҲӢ** دستوردهی *исми амал аз* **дастур додан;** нишон додани роҳу равиши коре.

**ДАСТУРЗОДА** دستورزاده *кит.* вазирзода, фарзанди вазир.

**ДАСТУРӢ** دستوری *кит. мансуб ба* **дастур**; он чи ҷанбаи дастуру фармон дорад; рухсат, иҷозат.

**ДАСТУРУЛАМАЛ** دستورالعمل *ниг.* **дастурамал**.

**ДАСТУРӮШӮӢ** دستوروشویی шустушӯи дасту

рӯ.

**ДАСТУРӮШӮЯК** دستوروشویک *ниг.* **дастшӯяк**.

**ДАСТУРХОН** دسترخوان *ниг.* **дастархон**.

**ДАСТФОЛ** دستفال *ниг.* **дастлоф**.

**ДАСТФИШОРӢ** دستفشاری *исми амал аз* **даст фишурдан;** вохӯрдӣ.

**ДАСТФИШУРӢ** دستفشوری *ниг.* **дастфишорӣ.**

**ДАСТФУРӮШ** دستفروش *маҷ.* он ки моли худро бо гардиш дар кӯчаю бозор мефурӯшад ва нуқтаи фурӯш надорад; *муқ.* **дастакифурӯш**.

**ДАСТФУРӮШӢ** دست فروشی дастфурӯш будан; амал ва шуғли дастфурӯш; *муқ.* **дастакифурӯшӣ**.

**ДАСТХАТ** دستخط 1. *ниг.* **дастнавис; ба дастхати…** ба хати бо даст навиштаи…, бо қалами… 2. нома, руқъа, мактубча; **дастхат гирифтан *аз касе*** забонхат гирифтан аз касе; **дастхат кардан** нома навиштан; хатча навишта фиристодан.

**ДАСТХОЛӢ** دستخالی бо дасти холӣ, бе ягон чиз; бе дастовез.

**ДАСТХУШ** دستخوش он ки шахсе ӯро мавриди масхараю ханда қарор медиҳад, бозичаи дасти дигар; мутеъ, зердаст.

**ДАСТХУШК** دستخشک 1. *ниг.* **дастхолӣ**. 2. *маҷ.* он ки аз вай ба ҳеҷ кас нафъе намерасад; хасис, бахил.

**ДАСТХУШКӢ** دستخشکی хасисӣ, бахилӣ.

**ДАСТХӮРДА** دستخورده дар натиҷаи истифодаи зиёд кӯҳнашуда, кӯҳна, фарсуда.

**ДАСТЧИН** دستچین **:дастчин кардан** а) бо як даст як-як чидани мева аз дарахт ё ҳосили чизе, то ки зараре набинад; б) *маҷ.* яккачин кардан, сарчин кардан, баргузидан.

**ДАСТҶАМЪӢ** دستجمعی *ниг.* **дастаҷамъӣ, дастаҷамъона**.

**ДАСТҶУНБОНӢ** دستجنبانی даст ҷунбондан, ҳаракат додани даст; болою поин кардани даст барои ишорае.

**ДАСТШИКАСТА** دستشکسته он ки дасти ӯ шикастааст, каси дасташ шикаста: **одами дастшикаста**.

**ДАСТШИНОН** دستشنان **:дастшинон кардан** якяк бо даст шинондан.

**ДАСТШИНОНДА** دستشنانده *ниг.* **дастнишонда**.

**ДАСТШӮ//ДАСТШӮЯ** دستشو//دستشویه зарфи махсуси филизӣ, ки барои дар ҷои нишаст шустани даст ҳамроҳи офтоба ба назди меҳмон оварда мешавад.

**ДАСТШӮЯК** دستشویک 1. зарфи оби ба ҷое шинондашуда барои шустани дасту рӯй. 2. тоси махсус барои шустани дасту рӯй, ки дар болои он мили лӯлаи об шинонда шудааст.

**ДАФ** دف *мус.* асбоби зарбӣ, ки ба дойраи хурд монанд ва гоҳо ҳар ду рӯ пӯст кашида шуда, зангӯла, ҳалқаву шилшилаҳои филизӣ дорад ва бо ангушту кафи даст менавозанд; дойра.

**ДАФГАРДОН** دف‌گردان *кит.* он ки ҳамзамон бо задани даф онро дар маҳфил мегардонду чарх мезад ва маъмулан ба ин васила пул ҷамъ мекард.

**ДАФЗАН** دف زن *ниг.* **дафнавоз**.

**ДАФЗАНОН** دفزنان *феъли ҳол аз* **даф задан**; дар ҳоли задани даф, дар ҳоли дойразанӣ.

**ДАФИН** *а.* دفین 1. пинҳонкарда, русткарда. 2. дафнкарда, гӯронда: **дафин кардан**.

**ДАФИНА** *а.* دفینه пулу ҷавоҳироти дар зери хок пинҳонкарда, ганҷи ниҳон; ганҷина.

**ДАФӢ** دفی *марбут ба* **даф**; навозандаи даф.

**ДАФН** *а.* دفن гӯрондан, ба хок супурдан: **маросими дафн, рӯзи дафн, дафн кардан**.

**ДАФНАВОЗ** دفنواز он ки даф менавозад, навозандаи даф; дафзан; дойразан; дойрадаст.

**ДАФНУК** دفنوک *кит.* зинпӯши асп, ғошия.

**ДАФТАР** I دفتر абзори шонамонанди бофандагон.

**ДАФТАР** II دفتر [*муарраб аз юнонӣ*] 1. варақҳои коғази сафеди саҳҳофӣ ва ҷилдшуда (*барои навиштан*): **дафтари мактабӣ, дафтари хотирот, дафтари қайд(ҳо)** 2. он чи дар он дахлу харҷ ҳисоб ё асомии касон қайд карда мешавад: **дафтари синф**. 3. китоб; маҷмӯа; асари навишташуда, таълифот: **дафтари ашъор; дафтари бағалӣ** дафтарчаи кисагӣ (*барои қайдҳо*); **дафтари шикоят ва пешниҳод** дафтари махсусе, ки дар он харидорону мушта-

риён фикру мулоҳиза ва пешниҳодҳои худро роҷеъ ба тарзи кори мағозаву корхонаҳо ва коргоҳҳои хизматрасонӣ баён менамоянд; **дафтари ҳавлӣ** дафтари махсус дар идораи хонаю ҳавлиҳо барои ба қайд гирифтани истиқоматкунандагон; **дафтари аъмол**. *д.* ҳисоби кору кирдорҳо. 4. ҷое, ки дар он ба корҳои дафтарнависӣ машғул мешаванд; **дафтари кор** утоқи корӣ.

**ДАФТАРДОР** دفتردار *кҳн.* 1. ҳисобдор, муҳосиб. 2. котиб, коргузор, мирзо.

**ДАФТАРДОРӢ** دفترداری шуғл ва амали дафтардор; коргузорӣ, котибӣ, мирзоӣ.

**ДАФТАРӢ** دفتری *кит. мансуб ба* **дафтар**; идорӣ; идоранишин.

**ДАФТАРХОНА** دفترخانه 1. *кҳн.* идорае, ки он ҷо дафтари ҳисобдорӣ нигоҳ дошта мешуд. 2. шӯъбаи коргузории муассисаҳои калон; идора.

**ДАФТАРЧА** دفترچه 1. *шакли тасғири* **дафтар;** дафтарчаи хурд (-и одатан кисагӣ барои қайдҳои шахсӣ); **дафтарчаи ёддошт(ҳо), дафтарчаи хотирот, дафтарчаи кисагӣ**. 2. ҳуҷҷат ба шакли китобча: **дафтарчаи имтиҳон(от), дафтарчаи амонатгузорӣ, дафтарчаи узвият; дафтарчаи меҳнатӣ** ҳуҷҷатест, ки фаъолияти меҳнатии коргарон ва хизматчиён дар он нишон дода мешавад ва барои муқаррар кардани собиқаи корӣ санади асосӣ мебошад.

**ДАФФОФ** *а.* دفّاف *кит.* 1. устои дафсоз. 2. дафнавоз, дойразан, дойрадаст.

**ДАФЪ** *а.* دفع 1. дур кардан, рад кардан, рондан; рафъ кардан; нест кардан: **дафъи бало, дафъи вабо, дафъи душман, дафъи захм**. 2. боздоштан, гардондан: **дафъи ҳуҷуми душман; дафъ кардан (намудан)** дур кардан, рондан; рафъ кардан, бартараф намудан; **дафъ шудан** дур шудан; нест шудан; гум шуда рафтан; ◊ **дафъи хумор** шикасти хумор, хуморшиканӣ.

**ДАФЪА** *а.* دفعه бор, карат, мартаба, маротиба: **дафъаи аввал, дафъаи оянда, чандин дафъа, ҳар дафъа**.

**ДАФЪАТАН** *а.* دفعتا якбора, дарҳол, фавран: **дафъатан ҷавоб додан**.

**ДАФЪНОПАЗИР** دفعناپذیر 1. дафъ нашуданӣ, бартарафнашаванда. 2. боздоштанашаванда: **офати дафънопазир**.

**ДАФЪУЛВАҚТ** *а.* دفع الوقت *кит.* ба таъхир андохтан, кашолдиҳӣ, имрӯз – фардо кардан, эҳтимол.

**ДАХИЛ** *а.* دخیل 1. он ки ба кори дигарон дахл дорад; дахолаткунанда. 2. *маҷ.* шарик, ҳамроҳ; **ҳарфи дахил** *адш.* ҳарфи ҳамсадое, ки дар мобайни ҳарфҳои калимаи қофияшаванда воқеъ аст.

**ДАХЛ** *а.* دخل 1. даромад, воридот; *муқоб.* **харҷ**. 2. алоқа, рабт, муносибат: **дахл доштан** (-и коре ё чизе ба касе).

**ДАХЛДОР** دخلدار алоқадор, алоқаманд, рабтдошта, марбут, муносибатдошта; **идораи дахлдор, созмони дахлдор, одамони ба илму адабиёт дахлдор; дахлдор будани** *касе ба коре* а) алоқаманд будани касе ба коре; б) кордору шарик будани касе ба коре.

**ДАХМА** دخمه *кит.* хонаи зеризаминӣ барои гузоштани ҷасади мурдагон, гӯрхона, сардоба; ҷои тангу торик.

**ДАХМАБОН** دخمه‌بان *кит.* нигаҳбон ва муҳофизи дахма.

**ДАХМАБОНӢ** دخمه‌بانی *кит.* амал ва кори дахмабон.

**ДАХМАГОҲ** دخمه‌گاه *кит.* ҷой ва маҳалле, ки дахма дар он ҷо воқеъ шудааст.

**ДАХМАСА** دخمسه *гуфт.* ташвиш; дарди сар, ташвиши зиёдатӣ; *муқ.* **махмаса**.

**ДАХОЛАТ** *а.* دخالت дахл кардан, мудохила: **дахолати бевосита, дахолати фаъолона**.

**ДАХОЛАТНОПАЗИР** دخالت‌ناپزیر надоштани имкон ва тавони мудохила.

**ДАХОЛАТНОПАЗИРӢ** دخالت‌ناپذیری дахолатнопазир будан.

**ДАХШ** دخش *кит.* 1. оғози муомила ва кор бо ягон кас, оғози кор. 2. тира, торик.

**ДАҲ** ده *шумораи миқдорӣ* (10) ададе, ки пас аз нӯҳ ва пеш аз ёздаҳ воқеъ аст; **даҳҳо** а) адади номуайяне, ки аз чандин даҳ (то сад) иборат аст; б) *маҷ.* бисёр зиёд; **даҳ-даҳ** даҳнафарӣ; **аз даҳ як ҳисса** аз даҳ ҳиссаи чизе; **як бар даҳ** даҳ баробар зиёд; ◊ **даҳ ангушт бар даҳон**

**ниҳодан (андохтан)** аз рӯи ҳирси пулёбӣ якбора ба якчанд кор даст задан.

**ДАҲА** دهه 1. ҳар як бахши даҳгонаи вақт монанди даҳ рӯзи як моҳ ё тақсими вақт ба даҳрӯзӣ. 2. гурӯҳи даҳгона ё даҳнафарӣ.

**ДАҲАН** دهن *ниг.* **даҳон**.

**ДАҲАНАКӢ** دهنکی бо даҳон; рӯйнокӣ, парӯ.

**ДАҲАНБАСТА** دهن‌بسته 1. чизи даҳонаш маҳкам кардашуда (*аз қабили* халтаю ҷувол). 2. *гуфт.* ба хомӯш шудан маҷбур кардашуда; хомӯш. 3. *гуфт.* рӯзадор, рӯзагирифта; *муқоб.* **даҳанбоз, даҳанвоз**.

**ДАҲАНБИН** دهن بین *маҷ.* он ки таҳти таъсири сухану ақидаҳои дигарон аст ва фикру ақидаи мустақил надорад.

**ДАҲАНБОЗ** دهن باز *ниг.* **даҳаняла**.

**ДАҲАНВАСЕЪ** دهن‌وسیع *ниг.* **даҳандарида**; чизи даҳонаш калон (*асосан оид ба зарф*).

**ДАҲАНДАРИДА** دهن‌دریده 1. он ки даҳанаш дарида аст. 2. *маҷ.* лаққӣ, сергап, ҳарзагӯй; каси бадгап, носазогӯй, шаттоҳ.

**ДАҲАНДӮЗ** دهن‌دوز *гуфт., маҷ.* то даҳонаш пур, даҳанбаста; **ҷуволи даҳандӯз** ҷуволи пур (*мас., аз гандум*).

**ДАҲАНДӮХТА** دهن‌دوخته *ниг.* **даҳанбаста**.

**ДАҲАНЗАДА** دهن‌زده *ниг.* **даҳонзада**.

**ДАҲАНКАЛОН** دهن‌کلان 1. он чи даҳони калон дорад, калондаҳон. 2. *маҷ.* он ки бо калонгапӣ ва гапдонӣ мардумро ба итоати худ даровардааст, гапкалон; ҳавобаланд.

**ДАҲАНКАЛОНӢ** دهن‌کلانی ҳавобаландӣ, манманӣ; **даҳанкалонӣ кардан** гапҳои калон задан; манманӣ кардан.

**ДАҲАНМАРД** دهن‌مرد *ниг.* **даҳанкалон** 2.

**ДАҲАНСӮЗ** دهن سوز *ниг.* **даҳонсӯз**.

**ДАҲАНСӮХТА** دهن‌سوخته *маҷ.* таҷрибаи талхро аз сар гузаронида; танбеҳдида.

**ДАҲАНФАРОХ** دهن‌فراخ *кит., ниг.* **даҳанкалон**.

**ДАҲАНШИРИНӢ** دهن‌شیرینی он чи бо он даҳонро ширин мекунанд; **даҳаншириниӣ кардан** ба муносибати хурсандие ширавор хӯрдан.

**ДАҲАНЯЛА//ДАҲОНЯЛА** دهن‌یله//دهان‌یله 1. он ки бо тамошое ё хаёле банд шуда монда, ҳушёриро аз даст медиҳад, он ки аз рӯи содалавҳӣ ё бепарвоӣ сирреро ошкор мекунад. 2. *маҷ.* лаққӣ, сергап.

**ДАҲАНЯЛАГӢ** دهن‌یلگی даҳаняла будан.

**ДАҲОНЯЛАГӢ** دهان‌یلگی *ниг.* **даҳанялагӣ**.

**ДАҲБОШӢ** دهباشی *таър.* саркардаи даҳ сипоҳӣ ё шабгард (*дар аморати Бухоро*).

**ДАҲГАЗА** ده‌گزه даҳ газ дарозидошта, ба дарозии даҳ газ: **қолини даҳгаза**.

**ДАҲДАҲӢ** دهدهی :**зари даҳдаҳӣ** тиллои холис (беғаш, комилиёр, сара).

**ДАҲДИЛ(А)** دهدله 1. мунофиқ, дурӯя; булҳавас. 2. *киноя аз* далер, диловар, шуҷоъ.

**ДАҲЗАБОН** ده‌زبان *маҷ.* пургӯй, сергап, серҷоғ, лаққӣ.

**ДАҲӢ** دهی 1. *мансуб ба* **даҳ**. 2. асосёфта ба ҳисоби даҳ-даҳ; мартабаи дувуми ададҳо. 3. *гуфт.* пули даҳ сомонӣ; **касри даҳӣ** *ниг.* **каср**.

**ДАҲКАРАТА** ده‌کرته даҳ баробар; даҳ бор; **қаҳрамони даҳкарата** он ки даҳ бор номи қаҳрамониро соҳиб шудааст; (*мас., дар мусобиқаҳои варзишӣ*).

**ДАҲЛЕЗ** دهلیز 1. хонаи хурде, ки дар он одатан пойгаҳу обрез воқеъ аст ва ба воситаи он ба хонаи асосӣ медароянд: **хонаи даҳболори даҳлезу мадондор**. 2. роҳрави сарпӯшида, долон.

**ДАҲЛЕЗӢ** دهلیزی :*кит.* **сухани даҳлезӣ** *киноя аз* сухани беҳуда, гапи беасос.

**ДАҲМАНӢ** ده‌منی *гуфт.* он чи гунҷоиши даҳ манро дорад; **деги даҳманӣ** деги калон.

**ДАҲМАРДА** ده‌مرده *лаҳҷ.* чӯпон, подабон; **ҷоми даҳмарда** *киноя аз* ҷоми калон.

**ДАҲМАРДАГӮЙ** ده‌مرده‌گوی *кит. киноя аз* сергап, пургӯй.

**ДАҲО** *а.* دها ақлу заковат, зиракӣ, доноӣ; қобилияти фавқулодаи эҷодӣ ва заковатмандии шахс дар соҳаи илму адабиёт: **даҳои адабиёт**.

**ДАҲОЖ** دهاژ *кит., ниг.* **даҳоз**.

**ДАҲОЗ** دهاز *кит.* бонг, фарёд, наъра.

**ДАҲОҚИН** *а.* دهاقين *ҷ.* **деҳқон** (*муарраби деҳгон*).

**ДАҲОН//ДАҲАН** دهان//دهن 1. узви инсон ва ҳайвон, ки забон ва дандонҳо дар он ҷойгир аст. 2. қисми саркушодаи зарф, тӯп, шиша *ва г.*; ҷои даробарои баъзе чизҳои миёнковок, мадхал: **даҳони ғор**. 3. *гуфт., маҷ.* калима: **як-ду даҳон гап задан; як даҳон… гуфтан** *гуфт.* як калима… гуфтан; як бор… гуфтан; **дар даҳани**… дар даромадгоҳи…, дар ҷои саршавии…. (*дара, кӯча, ҷӯи об ва г.*); **як даҳон нон** як луқма нон; як бурда нон, пораи нон; **аз даҳон монда, аз даҳон афтода** кӯҳнашуда, аз истеъмол баромада; обшуста; **даҳон ба даҳон** ба таври даҳонакӣ, ба тариқи шифоҳӣ; аз даҳан ба даҳан гузашта; **даҳон андохтан, даҳон расондан** *ба касе ё чизе ниг.* **даҳон задан; даҳон бастан** худдорӣ кардан аз гуфтани чизе; хомӯш шудан; **даҳони бефаровез доштан** а) лаққӣ (сергап) будан; б) дар сухан беибо будан, шуртакгӯй будан; **даҳон задан** *ба касе ё чизе* а) талабидан, пурсидан чизеро аз касе; б) ба духтаре талабгор шудан; розигии касеро хостан (*дар бораи номзад кардани духтаре*); **даҳон кушодан (боз кардан)** гап задан, сухан кардан; гап кушодан дар бораи чизе; **даҳони** *касеро* **бастан** касеро аз гуфтани чизе боздоштан, касеро ба хомӯш шудан маҷбур кардан (*бо ягон кор, хусусан бо ришва забонкӯтоҳ кардан*); **даҳони** *касеро* **хорондан** ба нафси касе расида, ӯро ба гуфтани чизе ё ба мунокиша водор кардан; **даҳонро пӯшидан** хомӯш (чим) шудан; **даҳон инҷ кардан** *гуфт.* табассуми зӯракӣ кардан, лабханд задан; **даҳони** ***касе*** **маҳкам будан** сир нигоҳ дошта тавонистани касе; **даҳони** *касе* **мӯй баровардан** аз бисёр гуфтани чизе хаста шудан, зиёд гап зада дилгир шудан; **даҳони** *касе* **об кушодан, оби даҳони** *касе* **рафтан (рехтан, шоридан)** ҳаваси касе рафтан ба чизе; сахт муштоқ шудан ба чизе; **даҳон ширин кардан** а) аз чизи ширину бомаза каме хӯрда ҳаловат бурдан; б) касеро бо ваъдаи хуш, бо ришва ё бо ягон воситаи дигар розию хурсанд кардан; **шири модар ба даҳон омадан** дар тарбияву таълими касе ё иҷрои коре сахт азоб кашидан; **аз даҳон баровардан** гуфтан; тасодуфан гуфта мондан, лаққида мондан; **аз даҳон баромадан** гуфта шудан, изҳор гардидан; банохост гуфта шудани гапе; **аз даҳони** *касе* **бӯи шир омадан** *киноя аз* хурд будани касе; нобoлиғ будани касе; **ба даҳон гирифтан** чашидан, хӯрдан, нӯшидан; **ба даҳони** *касе* **задан** сухани касеро буридан, ба сухангӯии касе халал расондан; касеро аз гап боздоштан (*бо ҷавоби тезу тунд ё луқмапартоӣ*); **ба даҳони** *касе* **мӯҳри хомӯшӣ задан** хомӯш кардан касеро, лаби касеро бастан; *ниг.* **даҳони** *касеро* **бастан; ба даҳон об гирифтан** хомӯш истодан, лаб накушодан, гап назадан; **дар даҳони** *касе* **гап наистодан** сирро нигоҳ дошта натавонистан; **дар (ба) даҳон мондани гапи** *касе* қатъ шуда мондани сухани касе, бурида нотамом мондани сухани касе; **даҳонро калӯши кӯҳна кардан** адаби касеро додан, ҷазои касеро додан.

**ДАҲОНА** دهانه даромад ва мадхали ҳар ҷой, чиз *ва г.,* даҳана.

**ДАҲОНАКӢ** دهانکی ба воситаи даҳон, шифоҳӣ.

**ДАҲОНБАНД** دهانبند василае, ки бо он даҳонро мебанданд, пӯзабанд, фукбанд.

**ДАҲОНБАНДӢ** دهان بندی *маҷ.* хомӯшӣ, сукут.

**ДАҲОНБЕФАРОВЕЗ** دهان بيفراويز он ки беибо ва бемулоҳиза ҳар гапро мегӯяд, шуртакигӯй.

**ДАҲОНЗАДА** دهانزده истифодашуда, ба даҳон расида.

**ДАҲОНӢ** دهانی 1. *мансуб ба* **даҳон**. 2. *ниг.* **даҳонакӣ: ҷанги даҳонӣ**.

**ДАҲОНКАЛОН** دهانکلان *ниг.* **даҳанкалон**.

**ДАҲОНКУШОӢ** دهانکشايی *исми амал аз* **даҳон кушодан;** гуфтани сухане; гап задан.

**ДАҲОНПИЗИШК** دهانپزشک *нав.* духтури даҳону дандон.

**ДАҲОНПИЗИШКӢ** دهانپزشکی 1. соҳаи илми тиб, ки ба таҳқиқи дармон ва пешгирии бемориҳои даҳону дандон машғул аст. 2. ҷойи кори даҳонпизишк.

**ДАҲОНСӮЗ** دهانسوز бисёр доғ ва сӯзандаи даҳон.

**ДАҲОНСӮХТА** دهانسوخته *ниг.* **даҳансӯхта**.

**ДАҲОНТАНГ** دهانتنگ *маҷ.* тангдаҳон, ғунчадаҳон; зебо, хушрӯй.

**ДАҲОР** دهار *кит.* ғор; дара; шикофи кӯҳ.

**ДАҲПАНҶӢ** دهپنجی тиллову нуқраи қалб ва

носара, тиллову нуқрае, ки ними он филизи дигарест.

**ДАҲР** *а.* دهر 1. дунё, олам, ҷаҳон. 2. рӯзгор, замона, давр. 3. *маҷ.* тақдир, қисмат, қазову қадар.

**ДАҲРА** *а.* دهره *кит.* навъе аз шамшери дудама; каҷкорди ғалладаравӣ, дос.

**ДАҲРИГӢ** دهریگی даҳрӣ будан; бединӣ.

**ДАҲРИЁНА** دهریانه чун даҳрӣ, ба монанди даҳрӣ: **фикри даҳриёна**.

**ДАҲРӢ** دهری он ки оламро моддӣ мешуморад ва ба офариниши олам бовар намекунад, моддигаро; бедин, мулҳид.

**ДАҲРӮЗА** دهروزه 1. ба муддати даҳ рӯз: **даҳрӯза ба сафари хидматӣ рафтан**. 2. ҳар коре, ки дар даҳ рӯз иҷро шудааст ё мешавад: **кори даҳрӯза, ҳисоботи даҳрӯза**. 3. ҳар чизе ки аз ба вуҷуд омадани он даҳ рӯз гузаштааст; **моҳи даҳрӯза** моҳе, ки аз баромадани он даҳ рӯз гузаштааст, моҳе, ки даҳ рӯзро пур кардааст. 4. даҳа: **даҳрӯзаи адабиёт ва санъати халқи тоҷик дар Маскав**.

**ДАҲРӮЗАГӢ** دهروزگی даҳрӯза будан: **дар (вақти) даҳрӯзагии моҳ**.

**ДАҲРӮЯ** دهرویه *ҳанд.* даҳсӯя.

**ДАҲСОЛА** ده ساله 1. даҳ сол дошта(гӣ); синнаш ба даҳ даромада: **бачаи даҳсола; мактаби даҳсола** мактаби миёна, ки муддати таҳсил дар он даҳ сол буд. 2. ба муддати даҳ сол: **меҳнати даҳсола**.

**ДАҲСОЛАГӢ** دهسالگی даҳсола будан, даҳ сол доштан.

**ДАҲТОӢ** ده تایی даҳ-даҳ; аз ҳисоби ба ҳар кас даҳто.

**ДАҲУМ** دهم шумораи тартибӣ аз адади даҳ: **синфи даҳум**; **чароғи даҳум** навъи чароғи равшани карасинӣ.

**ДАҲЧАНД** دهچند даҳ баробар (зиёд): **даҳчанд шудан**.

**ДАҲЧОР** دهچار аз даҳ чор ҳиссаи чизе; 40 фоизи чизе.

**ДАҲШАТ** *а.* دهشت 1. ваҳм, воҳима, ваҳшат: тарс, бим: **ба (дар) даҳшат афтодан**, **ба (дар) даҳшат андохтан**, **ба дили** *касе* **даҳшат афтодан (андохтан)**; **даҳшат хӯрдан** ба таҳлука афтодан; **аз даҳшати**… аз тарси…; аз воҳимаи…; аз хавфи… 2. *гуфт.* дӯғу пӯписа, сиёсат; ҷангу ҷидол; **даҳшат кардан** дӯғу пӯписа кардан, сиёсат кардан. 3. нидоест, ки барои ифодаи изтироб ва ҳаяҷон аз ягон воқеаи ниҳоят мудҳиш ба кор мебаранд: **ин чӣ даҳшат!**

**ДАҲШАТАНГЕЗ** دهشتانگیز он чи одамро ба воҳима ва тарсу бим меандозад, ҳавлангез, мудҳиш: **манзараи даҳшатангез, овози даҳшатангез**.

**ДАҲШАТАНГЕЗӢ** دهشتانگیزی ба тарсу воҳима андохтан, ҳавлангезӣ, тарсангезӣ.

**ДАҲШАТАНГЕЗОНА** دهشتانگیزانه аз рӯи даҳшат ва тарсу ваҳм.

**ДАҲШАТАФЗО** دهشتافزا он чи тарсу бими касро зиёд мекунад; ҳавлангез.

**ДАҲШАТАФЗОӢ** دهشتافزایی даҳшат ва тарсу ваҳмро зиёд кардан.

**ДАҲШАТАФКАН** دهشتافکن *ниг.* **даҳшатангез**.

**ДАҲШАТБОР** دهشت بار *ниг.* **даҳшатнок**.

**ДАҲШАТЗАДА** دهشتزده ба воҳима афтода, тарсу ваҳм фарогирифта; ба таҳлука афтода.

**ДАҲШАТЗАДАГӢ** دهشتزدگی ба ваҳм афтодагӣ; ҳайратзадагӣ; саргаштагӣ, саросемагӣ.

**ДАҲШАТЗО** دهشت زا ба даҳшат ва тарсу ваҳм андозанда, даҳшатнок.

**ДАҲШАТНОК** دهشتناک даҳшатангез, воҳиманок, мудҳиш; пурдаҳшат, бадвоҳима: **воқеаи даҳшатнок, манзараи даҳшатнок, наъраи даҳшатнок**.

**ДАҲШАТОВАР** دهشتآور *ниг.* **даҳшантангез**.

**ДАҲШАТОЛУДА** دهشتآلوده тарснок, бимнок; ба воҳима афтода; тарсида.

**ДАҲЯК** ده یک 1. аз даҳ як ҳиссаи чизе; *киноя аз* андак чизе, қисми ками чизе. 2. *таър.* хироҷе, ки аз ҳисоби аз даҳ ҳиссаи ҳосил ба манфиати хазинаи подшоҳӣ аз аҳолӣ гирифта мешуд, хироҷи ушр. 3. *таър.* ёрдампулии солона, ки дар аморати Бухоро ба муллобачагони пешқадами мадраса ҳамчун мукофоти илмӣ таъйин карда мешуд.

**ДАҲЯКГИР** دهیکگیر *таър.* муллобачае, ки ёр-

дампулии даҳяк мегирифт.

**ДАҲЯКХӮР** دهیک‌خور *ниг.* **даҳякгир**.

**ДАҲЯКЧӢ** ده یکچی *таър.* маъмуре, ки хироҷи даҳякро аз аҳолӣ меғундошт.

**ДАҶЛА** *а.* دجله 1. дарёи равону сероб; ба монанди дарё. 2. номи дарёе дар Ироқ;

**ДАҶҶОЛ** *а.* دجّال 1. *д.* лақаби шахси каззоби мавҳумӣ, ки тибқи ривоятҳои динӣ дар охирзамон харсавор пайдо шуда, мардумро бо фиребу найранг аз паси худ ба дӯзах мебарад. 2. *маҷ.* одами каззоб, бисёр дурӯғгӯ, фиребгар.

**ДАШНА** دشنه навъи корди нӯгтез, ханҷар.

**ДАШНОМ** دشنام сухани қабеҳ, ҳақорат, фаҳш, носазо, хорӣ: **дашноми кӯчагӣ, дашноми қабеҳ, дашноми болохонадор; дашном додан** носазо гуфтан ба касе, ҳақорат кардан касеро.

**ДАШТ** دشت замини ҳамвори паҳновар (*асосан нообод*), биёбон, саҳро, чӯл: **дашти беоб**, **дашти бирён**, **дашти бепоён**, **дашти лабташна**.

**ДАШТБОЗОР** دشت‌بازار бозоре, ки дар дашт барпо мешавад (*чунин бозор одатан муваққатӣ ҳисоб мeёбад*).

**ДАШТБОН** دشتبان посбоникунандаи дашт; посбони киштзор, муҳофизи зироатгоҳ.

**ДАШТӢ** دشتی 1. *мансуб ба* **дашт**; воқеъ дар дашт: **роҳи даштӣ, пайраҳаи даштӣ**. 2. рӯида дар дашт, худрӯй: **лолаи даштӣ, гули даштӣ, гиёҳи даштӣ**. 3. ёбоӣ; *муқоб.* **хонагӣ: мурғи даштӣ, парандаи даштӣ**.

**ДАШТНАВАРД** دشت نورد *ниг.* **даштпаймо**.

**ДАШТНИШИН** دشت‌نشین *кит.* сокини дашту биёбон, саҳронишин.

**ДАШТПАЙМО** دشت‌پیما *кит.* он ки дашту даманро мепаймояд, биёбонгард, даштнавард.

**ДАШТРӮЯ** دشت‌رویه ҷои васеи ҳамвор, даштгоҳ, саҳро.

**ДАЪБ** *а.* دأب *кит.* одат, расм; хӯ, хислат.

**ДАЪВАТ** *а.* دعوت 1. ҷеғ задан, таклиф, хондан ба меҳмонӣ; хабар ба тӯю зиёфат. 2. навбат (дафъа) дар интихобот: **вакили даъвати дуюми Маҷлиси Олии Тоҷикистон**. 3. *ҳ.* талаби ҳозир шудан ба хизмати низомӣ: **мавсими даъват**. 4. *д.* дуо; талаб, хоҳиш (*аз Худо*); **даъват кардан** а) ҷеғ задан, таклиф кардан, хондан ба меҳмонӣ; б) ташвиқ кардан ба коре: **ба мусобиқа даъват кардан, ба иттиҳод даъват кардан; даъват шудан** а) *тарзи мафъули* **даъват кардан**; б) сафарбар шудан ба хизмати аскарӣ.

**ДАЪВАТГАР** دعوت گر он ки касеро барои коре мехоҳад ва фаро мехонад, даъваткунанда.

**ДАЪВАТГАҲ** دعوت‌گه *кит.* ҷойи даъват, маҳалли фаро хондан.

**ДАЪВАТӢ** دعوتی даъватшуда, хондашуда.

**ДАЪВАТНОМА** دعوت‌نامه мактубчае, ки мундариҷаи онро даъват ба маҷлис, шабнишинӣ, тӯй ва зиёфат ташкил медиҳад; нома барои ворид шудан ба маҷлис, ҷашн *ва г.*; санади даъват ба сафи қувваҳои мусаллаҳ.

**ДАЪВАТШАВАНДА** دعوت‌شونده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **даъват шудан**. 2. сафарбаршаванда барои адои хизмати ҳарбӣ; **ба синни даъватшаванда(гӣ) расидан** ба синни барои хизмати ҳарбӣ мувофиқ расидани ҷавонмардон.

**ДАЪВАТШУДА** دعوت‌شده 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **даъват шудан;** хондашуда, ҷеғзадашуда; хабаршуда, хабарӣ. 2. сафарбаршуда ба хизмати ҳарбӣ.

**ДАЪВӢ** *а.* دعوی *ниг.* **даъво**.

**ДАЪВО** *а.* دعوا 1. *ҳуқ.* арз ба мақомоти судӣ барои муҳофизати ҳуқуқи поймолшуда ё манфиат; чизе ё ҳаққе, ки ба воситаи додгоҳ (мақомоти судӣ) аз касе талаб мешавад, додхоҳӣ, талаби ҳақ. 2. иддао, талаб, тақозо: **даъвои ҳаққонӣ**. 3. фикру ақидае, ки оид ба ягон масъалаи илмӣ ё адабӣ баён шудааст ва мӯҳтоҷи далелу исбот аст; **даъво доштан** а) даъвогар будан; талабгори чизе будан, хостгор будан ба чизе; б) иддаои донистани чизе ё тавонистани кореро доштан; **даъво кардан** а) чизеро талаб кардан, даъвогар шудан ба чизе; б) иддаои донистани чизе ё тавонистани коре: **даъвои валигӣ кардан, даъвои шоирӣ кардан; аз даъво гузаштан // аз кулли даъво гузаштан** аз талабу иддаои ба касе доштаи худ пурра даст кашидан; **даъвои дӯстӣ кардан** изҳори дӯстӣ кардан дар ҳолате, ки дӯст

нест; **аз даъвои** *чизе* **(дар) гузаштан** аз баҳри чизе баромадан; ◊ **даъвои нони қоқ** иддаои асос надошта, даъвои беасос.

**ДАЪВОГАР** دعواگر 1. *ҳуқ.* он ки ба воситаи мақомоти судӣ ҳимояи ҳуқуқи худро талаб мекунад; муддаӣ, додхоҳ. 2. талабгор, хостгори чизе; довталаб.

**ДАЪВОГАРӢ** دعواگری даъвогар будан, талабгорӣ, чизеро хостгор шудан.

**ДАЪВОӢ** دعوائی 1. додхоҳӣ, барои мудофиаи ҳуқуқ ба маҳкамаву додгоҳ муроҷиат намудан; ҷанҷол, низоъ. 2. иддао, талаби нодуруст, талаби ноҳақ.

**ДАЮС** *а.* دیوث марде, ки нисбат ба покдомании зани худ бепарвост, беномус, беорият, қалтабон; разил.

**ДЕБЕТ** *лот.* دیبیت *ҳисобд.* ҳисоби даромад ва харҷу қарзҳои ягон идора, ки дар тарафи чапи сурати ҳисоб навишта мешавад, *муқоб.* **кредит**.

**ДЕБИТ** *фр.* دبیت *тех.* миқдори моеъ (*аз қабили* об, нафт ё газ), ки аз чоҳу кон дар воҳиди муайяни вақт мебароянд.

**ДЕБО** دیبا матои нафиси абрешимии ранга, ҳарири ранга.

**ДЕБОРУХ** دیبارخ *киноя аз* хушрӯй.

**ДЕБОЧА** دیباچه сарсухан, муқаддима, пешгуфтор (-и китоб).

**ДЕБОЧАНАВИС** دیباچه‌نویس 1. муқаддиманавис. 2. *маҷ.* асосгузор, сардафтар.

**ДЕБЮТ** *фр.* دیبیوت 1. нахустин ҳунарнамоӣ дар саҳна; умуман аввалин ҳунарнамоӣ ё озмоиши қувва дар кори эҷодӣ. 2. *варз.* ибтидои бозӣ.

**ДЕВ** دیو 1. маҳлуқи хаёлӣ ва афсонавӣ (*ба монанди* албастӣ, парӣ, шайтон, ғӯл, ифрит *ва г.),* ки ниҳоят азимҷусса, зӯр, бадҳайбат ва думу шохдор тасвир мешавад ва гӯё ба одам зарар мерасондааст. 2. *маҷ.* одами зишту бадкирдор.

**ДЕВА** دیوه *кит.* кирм, кирмак; кирми пиллаи абрешим.

**ДЕВАК** دیوک *кит.* кирми чӯбхӯр.

**ДЕВАЛВАТСИЯ** *лот.* دیولوتسیه *иқт.* расман паст кардани арзиши воҳидҳои пулӣ; беқурбшавии пул: **девалватсияи васеъ** ислоҳоти пулӣ, ки аз бекор кардани пулҳои беқурбшудаи дар муомилотбуда ва иваз кардани онҳо бо пулҳои қурбашон мустаҳкам иборат аст.

**ДЕВАХТАР** دیواختر *кит., киноя аз* бадбахт, шумтолеъ.

**ДЕВБАНД** دیوبند аз рӯи ақидаи афсонавӣ он ки гӯё девро мағлуб сохта (*бо афсуну азоим ё бо зӯри худ*) дар банд медаровардааст, афсунгар; **Таҳмураспи девбанд** аз рӯи афсона ин лақабро ба Таҳмурасп барои шайтонро маркаби худ сохтанаш дода буданд.

**ДЕВБАНДӢ** دیوبندی девбанд будан, тасхир ва ром кардани деви афсонавӣ бо афсуну азоим.

**ДЕВБАЧА** دیوبچه бачаи дев; деви хурд.

**ДЕВБАШАРА** دیوبشره девсурат, девсимо бадҳайбат, бадафт.

**ДЕВБОД** دیوباد *ниг.* **девбода.**

**ДЕВБОДА** دیوباده гирдоб; боди тунду тез; шамоли сахти чанголуд.

**ДЕВГОҲ** دیوگاه *ниг.* **девлох** 1; ◊ **ин девгоҳ** дунё, олам.

**ДЕВДИЛ** دیودل *маҷ.* нотарс, диловар, далер, ҷасур.

**ДЕВДИЛӢ** دیودلی *маҷ.* нотарсӣ, диловарӣ, ҷасурӣ.

**ДЕВДОР** دیودار *ниг.* **девзада**; **аспи девдор** аспи қавиҷуссаи саркаш ва нофармон; **дарахти девдор** навъе аз дарахти сарв.

**ДЕВЗАДА** دیوزده ҷинзада, девонамизоҷ; ҷиннӣ, девона.

**ДЕВЗИРА** دیوزیره навъи биринҷи олидараҷа.

**ДЕВЗОД** دیوزاد 1. девнажод; бадзот. 2. *маҷ.* қавиҳайкал ва тезрав: **аспи девзод**.

**ДЕВКАДА** دیوکده *кит.*, *ниг.* **девлох** 1.

**ДЕВКИРДОР** دیوکردار бадкирдор; бадфеъл; нобакор.

**ДЕВКОР** دیوکار *маҷ.* он ки монда шуданро надониста, зиёд ва тез кор мекунад.

**ДЕВКОРӢ** دیوکاری *маҷ.* тезкорӣ; пуркорӣ.

**ДЕВЛОХ دیولاخ** 1. макони зисти девҳо, маскани девҳо. 2. *мач.* саҳрои нообод; дашти дурдасти ҳавлнок.

**ДЕВМАРД دیومرد** *гуфт.* марди бақувват.

**ДЕВМАРДУМ دیومردم** *кит.* мардуми девсират, бадкирдор, фитнагар.

**ДЕВМОНАНД دیومانند** 1. ба дев шабоҳатдошта. 2. *мач.* зишту бадкирдор.

**ДЕВМОР دیومار** *кит.* аждаҳо, махлуқи аждаҳомонанди афсонавӣ.

**ДЕВОЛ دیوال** *гуфт.*, *ниг.* **девор**.

**ДЕВОН دیوان** 1. маҷмӯаи ашъори як шоир, ки ба шакли китоб дароварда шудааст: **девони Соиб, девони Ҳофиз, девони ғазалиёти Ҷомӣ**. 2. *таър.* вазоратхона; **девони қозӣ** маҳкама. 3. идораи давлатӣ, **девони вазирон** ҳайати ҳукумат.

**ДЕВОНА دیوانه** 1. бемори рӯҳии аз ақлу ҳуш бегона; ҷиннӣ, маҷнун; **саги девона** саги ҳор. 2. *мач.* шефта, мубтало шайдои касе ё чизе: **ошиқи девона, дили девона**; **девонаи шаққа** девонаи сахт, девонаи гузаро; **девона кардан** а) шефтаю мубтало кардан касеро; б) асабонӣ кардан; қаҳри касеро овардан; ошуфта кардан; **девона шудан (гуфтан)** а) аз ақл бегона шудан, ҷиннӣ шудан; б) шефтаи касе ё чизе шудан; ◊ **девонаи ба кори худ хушёр** содадил (девонавазъ) намояд ҳам, манфиату пешрафти кори худро нағз медонад.

**ДЕВОНААВЗОЪ دیوانهاوضاع** *ниг.* **девонанамо**.

**ДЕВОНАВОР دیوانهوار** 1. ба мисли девона, девонасифат. 2. *мач.* ниҳоят бошиддат, аз ҳад зиёд тез (*оид ба вазиши бод, давидани асп, суръати ҷорӣ шудани об ва г*).

**ДЕВОНАГӢ دیوانگی** 1. аз ақлу ҳуш бегона будан (*ба сабаби бемории рӯҳӣ*); ҷиннигӣ; **ба фикру хаёли девонагии худ банд шудан**. 2. *мач.* кори девонавор; **коре, ки ба сулҳ дарнаёяд, девонагие дар он бибояд** (*зарб.*); **девонагӣ кардан** мисли девонаҳо рафтор кардан; беақлӣ кардан; беандешагӣ кардан; аҳмақӣ кардан; **худро ба девонагӣ задан** худро девона нишон додан, ҷиннӣ вонамуд кардан.

**ДЕВОНАМИЗОҶ دیوانهمزاج** девонасират, девонахӯ, девонафеъл, соҳиби хулқу хислати номӯътадил.

**ДЕВОНАМОНАНД دیوانهمانند** *ниг.* **девонанамо**.

**ДЕВОНАНАМО دیوانهنما** он ки дар гуфтору кирдораш аломати девонагӣ мавҷуд аст, девонасурат, девонаавзоъ.

**ДЕВОНАСИФАТ دیوانهصفت** *ниг.* **девонамонанд**.

**ДЕВОНАТАБИАТ دیوانهطبیعت** *ниг.* **девонафеъл**.

**ДЕВОНАФЕЪЛ دیوانهفعل** бадхӯ, бадфеъл; бадҷаҳл; телба.

**ДЕВОНАФЕЪЛӢ دیوانهفعلی** бадхӯӣ, бадфеълӣ, девонафеъл будан.

**ДЕВОНАХОНА دیوانهخانه** ҷое, ки девонаҳоро он ҷо нигоҳ медоранд.

**ДЕВОНБЕГӢ دیوان بیگی** *таър.* сардори **девон** 2; мутасаддии харҷу дахли дарбори амири Бухоро, ки яке аз мансабдорони олирутба ҳисоб меёфт.

**ДЕВОНБОН تدیوانگ** *кит.* коргузор ва мутасаддии девон.

**ДЕВОНӢ دیوانی** 1. *таър. мансуб ба* **девон**, корманди девон. 2. як навъи хати душворхони арабиасл.

**ДЕВОНСОЛОР دیوانسالار** он ки тарафдори сахти риояи муқарраротӣ идорӣ аст.

**ДЕВОНСОЛОРӢ دیوانسالاری** низом ва сохтори идораи давлатӣ, ки дар он талаботи идорӣ хеле сахт ва аз ҳад зиёд риоя мегардад ва ҳатто аз он сӯиистифода мешавад.

**ДЕВОНХОНА دیوانخانه** *кит.* ҷои иҷрои корҳои давлатӣ дар боргоҳи подшоҳони асрҳои миёна.

**ДЕВОР دیوار** 1. иҳотае, ки аз лой, хишт, санг *ва г.* дар гирдогирди ҷое ё байни ҷое барои ҷудо кардани он месозанд; унсури асосии бино барои нигоҳ доштани бом ва муҳофизати бино аз таъсири барфу борон: **девори боғ, девори қалъа, девори хона, девори шаҳр (***дар замонҳои қадим***)**, **девор задан, девор кашидан, девор сохтан, бо девор иҳота кардан, девор кардан; девори похса** деворе, ки бе сангу хишт танҳо аз лой сохта шудааст; **девори чӯбкорӣ** деворе, ки байни устухонбандии чӯбии он бо лою хишт ё кулӯх пур карда шудааст. 2. *ниг.* **девора**; ◊ **девори нам-**

**каш** он ки ҳар сухани гуфташударо дар ҳаққи худ гумон карда меранҷад; зудранҷ; бадгумон; **девори пастак** *гуфт.* хору забун; оҷиз, нотавон; **сар ба девор задан** нолаву зорӣ кардан; навҳасарой кардан; **сурати девор шудан** шах (карахт) шудан, дар ҳайрат афтодан; моту мабҳут шудан; **девор муш дорад, муш гӯш дорад** (*зарб.*) вақти гуфтани сирре ниҳоят эҳтиёткор шудан даркор аст (*ҳарчанд ҷойи хилват бошад*).

**ДЕВОРА** دیواره 1. ҳар чизи девормонанд, ки вазифаи иҳотаро иҷро мекунад. 2. қисми паҳлуӣ, канори боло бардошташудаи ҳар чиз: **деворaи сатил, девораи суфа, девораи чоҳ**; **девораи кӯҳ** қисми девормонанди кӯҳ, қисми паҳлуии кӯҳ; танаи кӯҳ.

**ДЕВОРАФКАН** دیوارافکن вайронкунандаи девор; харобкунандаи девор.

**ДЕВОРБАДЕВОР** دیواربدیوار **:ҳамсояи деворбадевор** паҳлу ба паҳлу; *гуфт.* ҳамсояҳое, ки хонаҳояшон бевосита паҳлуи ҳам қарор доранд; ҳамсояи наздик.

**ДЕВОРБАЛАНД** دیواربلند 1. дорои девори баланд, девори баланддошта: **бинои деворбаланд**. 2. *маҷ.* молдор, давлатманд.

**ДЕВОРБАНД** دیوار بند *ниг.* **деворбаст**.

**ДЕВОРБАСТ** دیواربست ҷое, ки атрофи он бо деворҳо иҳота шудааст; ◊ **ганҷи деворбаст** ганҷе, ки дар мағзи девор пинҳон кардаанд.

**ДЕВОРБУТТА** دیواربته буттаҳое, ки ба шакли девор шинонда ва пироста шудаанд, буттадевор.

**ДЕВОРГАР** دیوارگر *ниг.* **деворзан**.

**ДЕВОРГАРӢ** دیوارگری *ниг.* **деворзанӣ**.

**ДЕВОРДАРМИЁН** دیواردرمیان ду ҷое, ки дар байнашон деворе воқеъ аст, бо девор ҷудошуда: **ҳамсояи девордармиён** *ниг.* **ҳамсояи деворбадевор**.

**ДЕВОРДОР** دیواردار ҷое, ки атрофаш бо девор иҳота шудааст, дорои девор.

**ДЕВОРЗАН** دیوارزن он ки девор месозад (*хусусан деворҳои пахсагӣ*) гилкор: **устои деворзан, мардикори деворзан**.

**ДЕВОРЗАНӢ** دیوارزنی *исми амал аз* **девор задан**; сохтани девор, касбу кори деворзан.

**ДЕВОРӢ** دیواری *мансуб ба* **девор**; он чи ба девор меовезанд; **рӯзномаи деворӣ, соати деворӣ**.

**ДЕВОРКАН** دیوارکن *кит.* василаи ҷангӣ, ки бо он деворҳоро вайрону хароб мекарданд.

**ДЕВОРКАШӢ** دیوارکشی бо девор иҳота кардани қисмате аз замин, девор кашидан.

**ДЕВОРКӮБ** دیوارکوب ҳар чизе, ки (*қолинча, гилемча, парда ва г.*) ба девор насб мекунанд; як навъ чароғ, ки дар девор насб карда мешавад.

**ДЕВОРНАВИШТА** دیوارنوشته матолиб ва шиорҳое, ки дар деворҳо менависанд.

**ДЕВОРНИГОРА** دیوارنگاره суратгарӣ ва рассомӣ дар деворҳо, суратҳое, ки дар деворҳо мекашанд.

**ДЕВОРНИГОРӢ** دیوارنگاری навиштан ё суратгарӣ кардан дар деворҳо.

**ДЕВОРПАСТ** دیوارپست дорои девори паст: **ҳавли (ҳо)-и деворпаст**.

**ДЕВОРХИШТ** دیوارخشت *кит.* девори хиштин, хиштдевор.

**ДЕВОРШИКАН** دیوارشکن *ниг.* **деворкан**.

**ДЕВПО** دیوپا *ниг.* **девпой**.

**ДЕВПОЙ** دیوپای 1. тезрафтор, тундрав (*оид ба асп, одам ва г.*). 2. *кит.* тортанак, анкабут.

**ДЕВСАВОР** دیوسوار *кит. киноя аз* чобуксавор, савори тундрав.

**ДЕВСИМО** دیوسیما *киноя аз* зиштрӯ, бадафт.

**ДЕВСИРАТ** دیوسیرت *киноя аз* одами бадхӯ, зишттабиат, бадкирдор.

**ДЕВСИРИШТ** دیوسرشت *ниг.* **девсират**.

**ДЕВСИЯР** دیوسیر 1. *ниг.* **девсират**. 2. бадафт, зиштрӯ, хунукбашара.

**ДЕВСОР** دیوسار *ниг.* **девмонанд**.

**ДЕВСУРАТ** دیوصورت *киноя аз* бадафт, зиштрӯ.

**ДЕВТАБЪ** دیوطبع *ниг.* **девсират**.

**ДЕВТИНАТ** دیوطینت *ниг.* **девсират**.

**ДЕВХОНА** دیوخانه 1. макон ва ҷои девон. 2. *маҷ.* ҷои торику воҳимадор.

**ДЕВЧА** دیوچه 1. як навъ кирм, ки дар паш-

минаҳо пайдо мешавад ва онро хӯрда хароб мекунад, куя. 2. золу, шуллук.

**ДЕВҶАВҲАР** دیوجوهر девнажод, девзод; бадкирдор.

**ДЕВШАКЛ** دیوشکل баднамуд, бадшакл, симои монанди дев.

**ДЕГ** دیگ зарфи филизӣ, ки дар он асосан таом мепазанд: **деги мис**; **деги манту, деги чӯян, деги якманӣ; деги буғ** *тех.* дег барои ҳосил кардани буғ ва оби гарм; **дегу табақ** а) асбобу анҷоми ошпазхона (*аз қабили* дег, табақ, коса, кафлес *ва г.*) зарфҳо, чизу чораи таомпазӣ ва хӯроккхӯрӣ; б) *маҷ.* корҳои оид ба пухтупаз, таомпазӣ; **дег рехтан** сохтани дег ба тарзи рехтагарӣ (*мас., аз чӯян*); **деги** *касе* **ҷӯшидан** (аз паси чизе) аз ҳисоби чизе ё касе рӯз гузаронидан; **аз деги** *касе* **равғанӣ шудани нони** *касе* аз ҳисоби касе хуш гузаштани рӯзи касе; **ба деги ғазаби** *касе* **оби сард рехтан** хашму ғазаби касеро фурӯ нишондан; **бо** *касе* **як будани дегу табақи** *касе* як будани рӯзгори ду оила, якҷоя зиндагонӣ доштани оилае бо оилаи дигар, ҳамхарҷ будан; **деги ғайбат дар ҷӯш будан** ғайбат авҷ гирифтан; **он чи дар дег аст, ба кафлес меояд** (*зарб.*) агар дар бисот бошад, ба рӯй мебарояд.

**ДЕГАЗАТСИЯ** *лот.* دیگزتسیه *х.* тоза кардани ҷое аз моддаҳои заҳрнок, дур кардани моддаҳои заҳрнок аз яроқу аслиҳа, аз бадан ва сару либос (*бо шустушӯ ва г.*), газзудоӣ.

**ДЕГГАРДИШ** دیگ گردش *ниг.* **дегмонак**.

**ДЕГГИРАК** دیگ گیرک порчаи махсус ё дастпӯш барои гирумони дег.

**ДЕГДОН** دیگدان 1. *ниг.* **оташдон**. 2. *ниг.* **дегмонак**.

**ДЕГӢ** دیگی 1. *мансуб ба* **дег**. 2. ҳар чизи дар дег пухташуда: **нони дегӣ, самбӯсаи дегӣ**.

**ДЕГЛЕС** دیگلیس 1. он ки дег мелесад. 2. *маҷ.* чоплус, хушомадгӯ, косалес.

**ДЕГЛЕСӢ** دیگلیسی 1. бо ангуштон лесида пок кардани дег баъд аз гирифтани ғизои он. 2. *маҷ.* чоплӯсӣ, хушомадгӯӣ, косалесӣ, лаганбардорӣ.

**ДЕГМОНАК** دیگمانک чизи мудаввар ё секунҷае, ки дегро аз оташдон гирифта болои он мегузоранд (то ки қоим истад) саллаи дег, дегпоя.

**ДЕГПОЯ** دیگپایه 1. *ниг.* **дегмонак**. 2. Айюқ, пурнуртарин ситорае дар бурҷи фалакии Мумсикулинон дар нимкураи шимолии осмон.

**ДЕГПӮШАК** دیگپوشک 1. сарпӯши дег. 2. порчае, ки вақти дам карда пухтани чизе аз болои сарпӯши дег мепӯшанд.

**ДЕГРЕЗ** دیگریز рехтагаре, ки дег месозад, устои дегсоз.

**ДЕГРЕЗӢ** دیگریزی *исми амал аз* **дег рехтан;** сохтани дег ба тарзи рехтагарӣ, дегсозӣ, касбу кори дегрез: **корхонаи дегрезӣ, дегрезӣ кардан**.

**ДЕГСАЛЛА** دیگ سلّه *ниг.* **дегмонак**.

**ДЕГХОНА** دیگخانه хонае, ки дар он деги буғ шинонда шудааст (*бештар барои аз як марказ бо бухор гарм кардани хонаҳо*).

**ДЕГЧА** دیگچه деги хурд.

**ДЕГҶӮШ** دیگجوش *ниг.* **дам (-и гарм)**; **дегҷӯши харрӯза** дами гарми харрӯза; ғизои харрӯза; **дегҷӯш кардан** дами гарм пухтан, таоми одии обдор тайёр кардан.

**ДЕГШАКЛ** دیگشکل монанди дег, дегмонанд.

**ДЕГШӮ** دیگشو 1. оби чиркине, ки бо он дег шуста шудааст, чарғундӣ, юндӣ. 2. дег шустан, шуста тоза кардани деги чиркин: **дастмоли дегшӯ**.

**ДЕГШӮЙ** دیگشوی дастмоли хурди махсус барои шустани дег.

**ДЕДУКСИЯ** *лот.* دیدوکسیه *мант.* яке аз шаклҳои асосии муҳокимаронӣ ва усули тадқиқот, ки дар натиҷаи муносибати ҳамдигарии фикрҳои пешина хулосаи нав ҳосил мешавад, тарзи фикррон аз кулл ба ҷузъ; *муқоб.* **индуксия**.

**ДЕЗА** دیزه *кит.* 1. ранг, лавн, махсусан ранги сиёҳ ё хокистарӣ. 2. хокистарранги моил ба сиёҳӣ (*доир ба* чорпоён). 3. *маҷ.* аспи хокистарранги сиёҳтоб, аспи тезрав.

**ДЕЗИНФЕКСИЯ** *лот.* دیزنفیکسیه нест ва безарар кардани микробҳои сирояткунанда ва ҳашароти зараровар бо моддаҳо ва воситаҳои махсуси химиявӣ, уфунатзудоӣ.

**ДЕЗӢ** دیزی дегчаи сафолӣ ё сангӣ барои шӯр-

бопазӣ.

**ДЕИЗМ** *лот.* دییزم *фалс.* таълимоти динию фалсафӣ, ки Худоро ҳамчун офаринандаи олам эътироф карда, дахолати онро дар тараққиёти минбаъдаи табиату ҷамъият инкор мекард.

**ДЕКАБР** *лот.* دیکبر моҳи дувоздаҳуми солшумории милодӣ.

**ДЕКАБРӢ** دیکبری *мансуб ба* (моҳи) **декабр**; дар моҳи декабр рӯйдода.

**ДЕКАЛИТР** *лот.* دیکلتر меъёри баркаши моеот баробар ба даҳ литр, 10 л.

**ДЕКАН** *лот.* دیکن сардори факултет дар мактабҳои олӣ.

**ДЕКАНАТ** *лот.* دیکنت идораи маъмурию таълимии факултет, ки декан роҳбари он аст.

**ДЕКАТОННА** *лот.* دیکتانه *воҳиди ченаки вазн* **даҳ тонна**.

**ДЕКЛАМАТСИЯ** *лот.* دیکلمتسیه *санъ.* санъати бурро ва таъсирнок карда хондани асарҳои бадеӣ.

**ДЕКРЕТ** *лот.* دیکریت қарорҳои муҳимми давлатӣ (махсусан дар солҳои аввали Ҳукумати Шӯравӣ), ки эътибори қонунро доранд, маншур.

**ДЕЛФИН** *ю.* دیلفین ҳайвони ширхори баҳрӣ аз ҷинси ҳайвонҳои наҳангмонанд, далфин, дулфин, ромуз.

**ДЕМОГРАФИЯ** *ю.* دیماگرفیه соҳаи илм, ки таркиб, миқдор ва камузиёд шудани аҳолиро меомӯзад.

**ДЕМОГРАФӢ** دیماگرفی *марбут ба* **демография**; **вазъи демографӣ**.

**ДЕМОКРАТ** *ю.* دیماکرت 1. пайрав ва тарафдори демократия. 2. узви ҳизби демократ.

**ДЕМОКРАТИЯ** *ю.* دیماکرتیه 1. шакли идораи сиёсии ҷамъият, ки ба эътирофи аз они халқ будани ҳокимият (яъне ҳуқуқи иштирок доштани мардум дар идораи давлат ва таъмини ҳуқуқи сиёсӣ ва озодии шаҳрвандони кишвар) асос ёфааст. 2. усули ташкили фаъолияти дастаҷамъие, ки иштироки фаъолона ва баробарҳуқуқи ҳайати коркунон таъмин карда мешавад.

**ДЕМОКРАТӢ** دیماکرتی *мансуб ба* **демократия**; дар асоси демократия сохташуда: **сохти демократӣ**, **ҷумҳурии демократӣ**.

**ДЕМПИНГ** *англ.* دیمپنگ *иқт.* фурӯши молҳо бо нархҳои ба таври сунъӣ арзоншуда дар бозори хориҷӣ бо мақсади шикаст додани рақибон ва ба даст овардани бозорҳои хориҷӣ.

**ДЕНАТУРАТ** *лот.* دینتورت спирти заҳролуд ё спирти ғайринӯшокӣ, ки дар техника истифода мешавад.

**ДЕПАРТАМЕНТ** *фр.* دیپرتمنت шӯъбаи вазорат ё идораи олии ягон муассисаи ҳукуматӣ, мудирият; **департаменти давлатӣ** вазорати корҳои хориҷӣ дар баъзе мамлакатҳо.

**ДЕПО** *фр.* دیپا корхонае, ки дар он вагон ва локомотивҳои роҳи оҳан, троллейбусу трамвай ва мошинҳои оташнишон таъмир мешавад.

**ДЕР** دیر 1. бо диранг, таъхир, бо таъхир, *муқоб.* **зуд**: **дер расидани ёрӣ, дер кардан ба кор**. 2. муддати дароз, вақти бисёр, муддати тӯлонӣ: **дер назар кардан ба** *чизе,* **дер фикр кардан, шодии ӯ дер давом накард; дертар** а) бевақттар, бо таъхир (*назар ба ҳарвақта*); б) баъдтар, баъди гузаштани андак фурсат; **дер боз** бисёр вақт боз, хеле вақт ин ҷониб, кайҳо боз; **дер гоҳ** хело вақт, вақти зиёд; **аз ҳама дер** аз ҳама ақиб, пас аз ҳама; **дер ё зуд дер аст ё зуд** а) ягон вақт; вақташ ояд; б) дар ҳар сурат; **дер истодан** муддати зиёд қарор гирифтан; бисёр таваққуф кардан дар ҷое; **дер кардан** таъхир кардан дар коре; ақиб мондан; **дер кашидан** муддати зиёд давом кардан, тӯл кашидан: **гуфтугузор бисёр дер кашид, интизорӣ дер накашид, маҷлис дер нахоҳад кашид, хурсандии ӯ дер накашид; дер мондан** а) таъхир кардан, ҳаял кардан; б) муддати зиёд истодан дар ҷое; **дер напоидан** бисёр давом накардан, умри зиёд надидан (-и чизе); **дер омадан** таъхир карда омадан, ақиб монда омадан (назар ба вақти муқарраррӣ); **дер шудан**, вақт рафтан; бевақт шудан; гузаштани фурсати муносиби коре; **дер поидан** вақти зиёд пойдор будан, умри дароз дидан; **дере нагузашта** муддате нагузашта, фурсате нагузашта; пас аз андаке; ба зудӣ; **дер-дер** гоҳ-гоҳ, бо гузаштани вақти зиёд: **дер-дер хабар гирифтан**; **дер ояд, шер ояд** (*зарб.*) бо

таъхир иҷро шавад ҳам, хуб иҷро шавад.

**ДЕРАНД** دیرند *кит.* 1. дарозмуддат, бардавом. 2. даҳр, дунё; замон, рӯзгор.

**ДЕРБОВАР** دیرباور он ки ба ҳар чи дер эътимоду бовар мекунад, *муқоб.* **зудбовар**.

**ДЕРБОЗ** دیرباز кайҳо, ким-кайҳо.

**ДЕРГОҲ** دیرگاه дербоз, муддати дароз, замони тӯлонӣ.

**ДЕРГУДОЗ** دیرگداز дер обшаванда, филизе, ки дер гудохта мешавад.

**ДЕРГУЗАР** دیرگذر он чи дер ва ба оҳистагӣ гузарад.

**ДЕРЗӢ** دیرزی 1. дер зистан, муддати зиёде вуҷуд доштан. 2. он ки муддати дароз зиндагӣ мекунад, дарозумр, сахтҷон.

**ДЕРИН** دیرین қадимӣ, кӯҳна, пешина: **дӯсти дерин, ёри дерин, муҳаббати дерин, расми дерин, ғами дерин, ба орзӯи дерини худ расидан**.

**ДЕРИНА** دیرینه *ниг.* **дерин**.

**ДЕРИНАБУНЁД** دیرینه‌بنیاد он чи бунёдаш қадим аст; ◊ **ин деринабунёд** ҷаҳони қадим, дунёи куҳан.

**ДЕРИНАГӢ** دیرینگی дерина будан, кӯҳнагӣ.

**ДЕРИНАРӮЗ** دیرینه روز солхӯрда, пир.

**ДЕРИНАСОЛ** دیرینه‌سال куҳансол, солхӯрда.

**ДЕРИНАСОС** دیریناساس он чи бунёдаш қадим аст; **чархи деринасос** дунёи кӯҳна.

**ДЕРӢ** دیری кашолёбӣ, дер мондан.

**ДЕРКАРД** دیرکرد дер кардан, таъхир, дер анҷом додани коре, таъвиқ.

**ДЕРМАТОЛОГИЯ** *ю.* دیرمتالاگیه *тиб.* соҳаи илми тиб, ки сохти пӯст, бемориҳои он ва усули муолиҷаи ин бемориҳоро меомӯзад.

**ДЕРМОН** دیرمان давомдор; поянда, пойдор, бобақо.

**ДЕРМОНДА** دیرمانده *сифати феълии замони гузашта аз* **дер мондан**; ақибмонда, таъхиркарда ба ҷое.

**ДЕРМОНӢ** دیرمانی *исми амал аз* **дер мондан**; ақибмонӣ, таъхир кардан, бевақт омадан.

**ДЕРМУДДАТ** دیرمدت *ниг.* **дарозмуддат**.

**ДЕРМУР** دیرمر он ки ба осонӣ ҷон намедиҳад, ҷонсахт.

**ДЕРОДЕР** دیرادیر дер, дер ба дер, замони тӯлонӣ.

**ДЕРОМӮЗ** دیرآموز он ки матлаб ё чизи дигарро дер аз худ мекунад, дерҳазм.

**ДЕРОРОМ** دیرآرام *кит.* сокин, ботамкин, вазнин.

**ДЕРОШНО** دیرآشنا ошнои дерина, дӯсти дерина.

**ДЕРПАЗ** دیرپز мева ва баъзе аз зироатҳо, ки назар ба навъҳои дигарашон дертар мепазанд.

**ДЕРПАЗАК** دیرپزک *ниг.* **дерпаз**.

**ДЕРПО(Й)** دیرپای муддати зиёд пойдор мондан, бодошт; бобаҳо; дарозумр.

**ДЕРРАСИДА** دیررسیده деромада, ақибмонда; дерпухта.

**ДЕРСОЗ** دیرساز *кит.* носозгор, номувофиқ.

**ДЕРСОЛ** دیرسال бисёрсола; кӯҳна.

**ДЕРСОЛА** دیرساله *ниг.* **дерсол**.

**ДЕРСӮЗ** دیرسوز он чи дер ва тӯлонӣ сӯхта гармои бештар медиҳад.

**ДЕРФАҲМ** دیرفهم он ки дер чизеро дарк мекунад, кундфаҳм.

**ДЕРФАҲМӢ** دیرفهمی кундзеҳнӣ, камзеҳнӣ, чизеро хеле дер дарк кардан.

**ДЕРХЕЗ** دیرخیز он ки хеле дер бедор мешавад; *муқоб.* **зудхез**.

**ДЕРХУФТА** دیرخفته он ки то дер мехобад, он ки дар хоби гарон аст.

**ДЕРҲАЗМ** دیرهضم дер ҳазмшаванда, он чи дер таҳлил ва ҳал мешавад.

**ДЕРҶУНБ** دیرجنب ба таври оҳиста ҳаракаткунанда, сустҳаракат.

**ДЕСАНТ** *фр.* دیسنت *ҳ.* нерӯҳои ҳарбии махсусе, ки ба мавқеи ишғолшуда ё ба ақибгоҳи душман барои бурдани амалиёти ҷангӣ фароварда мешаванд (*аз киштӣ ё ҳавопаймо*); нерӯҳои ҳавобурд.

**ДЕСАНТӢ** دیسنتی *мансуб ба* **десант**: **қӯшунҳои десантӣ,** нерӯҳои ҳавобурд.

**ДЕСАНТЧӢ** دیسنتچی *ҳ.* аскари қӯшунҳои десантӣ, сарбози нерӯҳои ҳавобурд.

**ДЕТЕКТИВ** *англ.* دیتیکتیو 1. мутахассис оид ба таҳқиқ ва тафтиши ҷиноятҳо (*асосан корманди ин ё он бюрои инфиродии таҳқиқ*). 2. асари бадеӣ ё филме, ки дар он саргузашти пурмоҷарои ҷосусон, фош кардани сирри онҳо *ва г.* тасвир ёфтааст.

**ДЕТСИМЕТР** *лот.* دیت‌سمیتر ченаки дарозӣ баробар ба даҳяки метр, 10 см.

**ДЕФИС** *лот.* دیفیس хатчаи аз тире кӯтоҳест (-), ки ҳамчун аломати аз сатр ба сатр кӯчондан, ба ҳам пайвастани баъзе калимаҳои ҷуфт *ва г.* хизмат мекунад, нимтире.

**деҳ** ده *асоси замони ҳозира аз* **додан**; **бидеҳ**.

**ДЕҲ** ده қишлоқ, қаря, русто; **деҳи боло, деҳи поин, шӯрои деҳ**; **аҳли деҳ** деҳанишинон, аҳолии деҳа, деҳотиён; **деҳ кучову дарахтон кучо** (*зарб.*) дар мавриди берабт ва бемуносибат будани чизи гуфташуда истеъмол мешавад.

**ДЕҲА** دیهه *ниг.* **деҳ**.

**ДЕҲАГӢ** دیهگی *мансуб ба* **деҳа**; дар деҳабуда; қишлоқӣ: **хонаи деҳагӣ**.

**ДЕҲАНИШИН** دیهه نشین *ниг.* **деҳнишин**.

**ДЕҲИСТОН** دهستان қишлоқҷой, деҳаҳо, деҳот.

**ДЕҲКАДА** دهکده 1. *кит.* хонае, ки дар деҳа воқеъ аст, хонаи деҳагӣ. 2. деҳи хурд; деҳа, қишлоқ.

**ДЕҲҚОН** دهقان 1. кишоварз, барзгар, киштукоркунанда. 2. *таър.* арбоби деҳа, соҳиби деҳа, кадхудо, деҳхудо; заминдори калон.

**ДЕҲҚОНБАЧА** دهقان‌بچه *ниг.* **деҳқонзода**.

**ДЕҲҚОНЗОДА** دهقان‌زاده фарзанди деҳқон, деҳқонбача.

**ДЕҲҚОНӢ** دهقانی шуғли деҳқон, кору бори деҳқон (1), кишту кор, зироат кишоварзӣ; **корҳои деҳқонӣ** корҳои оид ба киштукор, корҳои саҳроӣ; машғулияти деҳқон; **деҳқонӣ кардан** бо зироат машғул шудан.

**ДЕҲҚОНПИСАР** دهقان‌پسر *ниг.* **деҳқонзода**.

**ДЕҲНИШИН** ده نشین он ки дар деҳа зиндагонӣ мекунад, деҳотӣ, қишлоқӣ, рустоӣ.

**ДЕҲОТ** دهات *ҷ.* **деҳ**, деҳа; қишлоқҷой.

**ДЕҲОТӢ** دهاتی сокини деҳа; истиқоматкунандаи қишлоқ, қишлоқӣ, рустоӣ, деҳнишин.

**ДЕҲХУДО** دهخدا *кит.* арбоби деҳа; соҳиби деҳа, кадхудо.

**ДЕҲШӮРО** ده شورا мақоми давлатии ҳокимият дар деҳа, шӯрои деҳот.

**ДЗЮДО** *яп.* دزیودا *варз.* навъи гӯштингирии японӣ (*бо усули озод*).

**ДИАБЕТ** *ю.* دیئبیت *тиб.* бемориҳое, ки бо ифроти зиёди шоша давом мекунад; **диабети қанд** беморие, ки ба сабаби зиёдии моддаи қанд дар хун пайдо мешавад, бемории қанд.

**ДИАГРАММА** *ю.* دیئگرمّه намудор, ҷадвал-тасвири графикиест, ки таносуби байни бузургиҳои гуногунро (*мас., ягон афзоиш ё кам шуданро)* бо шаклҳои ҳандасӣ аёнан нишон медиҳад: **диаграммаи афзоиши истеҳсоли молҳои саноатӣ**.

**ДИАЛЕКТИЗМ** *ю.* دیئلیکتزم *збш.* калима ва ибораҳои хоси лаҳҷаи ягон маҳал, ки дар забони адабӣ истеъмол мешаванд.

**ДИАЛЕКТИКА** *ю.* دیئلیکتیکه *фалс.* таълимот дар бораи қонунҳои умумии ҳаракат ва тараққиёти табиат, ҷамъият ва тафаккур, назария ва методи маърифати воқеият, *муқоб.* **метафизика**.

**ДИАЛЕКТИКӢ** دیئلیکتیکی ба диалектика асосёфта, бо татбиқи диалектика сохташуда: **тафаккури диалектикӣ**, **усули диалектикӣ, фалсафаи диалектикӣ**.

**ДИАЛОГ** *ю.* دیئلاگ *адш.* гуфтугӯ байни ду ё чанд нафар аз иштироккунандагони асари бадеӣ; муколама, муҳовара.

**ДИАФРАГМА** *ю.* دیئفرگمه 1. *биол.* пардаи байни ковокии қафаси сина ва шикам. 2. пардаи ҳоҷиз.

**ДИБОҒАТ** *а.* دباغت *ниг.* **даббоғӣ** 2.

**ДИВИЗИОН** *фр.* دیویزیان *ҳ.* воҳиди ҳарбӣ дар қисмҳои тӯпандозӣ, савора ва зиреҳпӯш.

**ДИВИЗИЯ** *лот.* دیویزیه *ҳ.* қисми ҳарбие, ки аз чанд полк ё бригада иборат мебошад: **дивизияи тирандозӣ, дивизияи зиреҳпӯш**.

**ДИГАР** **دیگر//دگر** 1. соир, ғайр, дуюмӣ: **даромади дигар, мавзӯи дигар, хонаи дигар, чораи дигар: хушбахтии дигар** хушбахтии нав; **рӯзи дигар** рӯзи дуюм; рӯзи оянда. 2. бегона, ғайр; **бачаҳои дигар** соири бачаҳо; бачагони боқимонда; **мулки дигар** мулки бегона, кишвари ғайр; **аз меҳнати дигарон** аз ранҷ ё кори одамони бегона. 3. ғайр аз ин, ба ҷуз ин; сонияи. 4. бори дуюм, дуюмбора, мукаррар; баъд аз ин, минбаъд, боз: **дигар пинҳон карда натавонистан, дигар худдорӣ карда натавонистан, дигар бас аст фирефта шудан!; аз дигар** аз нав, аз сари нав, дубора: **хатро аз дигар навишт**; **бори дигар** дафъаи дуюм, дубора, боз; **канори дигар // соҳили дигар** канори тарафи муқобил, соҳили рӯ ба рӯ; **дигар хел // дигар гуна** на ба тавре ки мебоист, ба тavри дигар, **дигар хел муомила кардан бо** *касе*, **дигар хел ҷавоб додан, сухани** *касеро* **дигар хел фаҳмидан** *ва г*; **аз тарафи дигар** аз дигар ҷиҳат, аз тарафи дуюм: **чанд соли дигар** боз чанд сол; **чанд қадами дигар** боз чанд қадам (*мас., пеш рафтан*); **дигар будан** фарқ доштан; **дигар кардан** тағйир додан; **ҷои худро дигар кардан** тағйири макон (кардан); **дигар шудан** тағйир ёфтан, дучори тағйирот гардидан (*дар бораи тартибу қоидае, муомилаю рафтори касе ва г.*); **ба кори дигар гузаштан** ҷои корро тағйир додан; **ин гапи дигар** а) ин мавзӯи ҷудогона аст, ин масъалаи алоҳида аст; б) ин айни муддаост; **номи худро дигар кардан (мондан)** номи худро тағйир додан (*дар мавриди қасам хӯрдан ё ваъдаи қатъӣ додан гуфта мешавад*).

**ДИГАРАНДЕШ** **دیگراندیش** *нав.* он ки аз ҷиҳати мафкура аз дигарон фарқ мекунад.

**ДИГАРАНДЕШӢ** **دیگراندیشی** дигарандеш будан, ақидаи дигар доштан.

**ДИГАРБОР** **دیگربار** *ниг.* **дигарбора**.

**ДИГАРБОРА** **دیگرباره** дубора, бори дигар; муҷаддадан, боз: **дигарбора телефон кардан, дигарбора аз даст додан**.

**ДИГАРГУН** **دیگرگون** таври дигар, ба ранги дигар, тағйирёфта; **дигаргун кардан** а) тағйир додан; б) аз нав сохтан; ислоҳ даровардан (*мас., табиатро дигаргун кардан*); **дигаргун шудан (гаштан, гардидан)** тағйир ёфтан, рӯ ба тағйирот овардан, дучори таҳаввул гардидан (*оид ба аҳвол, авзоъ, хулқу атвор, ваҷоҳат, ранги рӯй, симои шаҳру деҳот ва г.*).

**ДИГАРГУНА** **دیگرگونه** 1. ба таври дигар, ба тариқи ҷудогона. 2. тағйир; тағйирёфта; **дигаргуна кардан** тағйир додан; **дигаргуна шудан** аз ҳоле ба ҳоле гардидан, тағйир ёфтан.

**ДИГАРГУНӢ** **دیگرگونی** дигаргун шудан, тағйирот, таҳаввулот: **дигаргунӣ дар ҳайати ҳукумат, дигаргунии калон дар ҳаёти мактабҳои ҷумҳурӣ**.

**ДИГАРГУНСОЗӢ** **دیگرگون‌سازی** тағйирдиҳӣ; бозсозӣ.

**ДИГАРГУНШАВАНДА** **دیگرگون‌شونده** *сифати феълии замони ҳозира аз* **дигаргун шудан;** тағйирёбандагӣ.

**ДИГАРГУНШАВАНДАГӢ** **دیگرگون‌شوندگی** *шакли дигари сифати феълии замони ҳозира аз* **дигаргун шудан**; дигаргуншаванда будан, тағйирёбандагӣ.

**ДИГАРӢ** **دیگری** ҳар шахс ё ҳар мавзӯи дигар ғайр аз масъала ё шахси ишорашуда; шахс ё чизи навбатӣ, баъдӣ.

**ДИГАРСАРО(Й)** **دیگرسرا(ی)** *кит.* ҷаҳони дигар, дунёи охират.

**ДИГАРСОН** **دیگرسان** ба гунаи дигар, ба шакли дигар, дигаргун.

**ДИГАРХЕЛ** **دیگرخیل** *ниг.* **дигархела**.

**ДИГАРХЕЛА** **دیگرخیله** навъи дигар, аз ҷинси дигар; дигаргун.

**дид** **دید** 1. *асоси замони гузаштаи* **дидан**. 2. *шакли кӯтоҳи масдари* **дидан**.

**ДИД** **دید** 1. назар, нигоҳ; **диду боздид** *ниг.* **боздид**. 2. тахмин дидан; нуктаи назар, дидгоҳ; **аз рӯи диди... ба диди**... ба тахмини..., ба назари..

**ДИДА** I **دیده** *сифати феълии замони гузаштаи* **дидан**: **аз дидаю шунида нақл кардан**; **дидаву дониста** а) хуб фаҳмида истода; б) қасдан, амдан; **аз** *чизе* **дида** *гуфт*. назар ба чизе; **дида баромадан** аз назар гузаронидан, муоина кардан; **дида мондан** а) дида гирифтан; як назар дидан; б) ногаҳон ба чашми касе афтодан, нохост ба назар намудор шудан; **дида натавонистан** а) ба чашм нанамудан; ба назар намудор нашудан, хеле дур ё чуқур будан; б) ҳисси нафрат доштан ба касе, чашми

дидан надоштан касеро, бад дидани касеро; в) бо назари нотавонбинӣ ва ҳасад муносибат кардан бо касе.

**ДИДА** II دیده чашм: **дидаи бино, дидаи гирён; ақл агар кӯр бошад, аз дидаи бино чӣ гила!** (*зарб.*); **дидаи бедор** чашми бино; чашми ҳушёру тезбин; **дидаи рӯз** сапедадам; равшании рӯз; **дидаи хунбор** чашми ашкбор, чашми гирён; **борони дида** *кинoя аз* ашки бисёр; **нури дида** а) равшании чашм; б*) маҷ.* фарзанди азиз; **оби дида** *киноя аз* ашк, сиришк; **оби дида кардан** гиристан, гиря кардан, ашк рехтан; **бо (ба) дидаи**… бо назари…; аз рӯи.., аз нуқтаи назари...; **бо дидаи ибрат бин**! ба дидаи инсоф бин!; **аз дида рафта** аз назар дур шуда; аз назар рафта; **дида дӯхтан** а) нигоҳ кардан, назар кардан; б) *маҷ*. чашм пӯшидан, нигоҳ накардан, қатъи назар намудан; **дида кушодан (во кардан)** нигоҳ кардан, назар андохтан; **дида сафед шудан** бенур шудани чашм (*дар интизорӣ*); **дида ба дидор расидан** муяссар шудани мулоқоти якдигар; **дида дар роҳи** *касе* **доштан** касеро интизорӣ кашидан; **қабул ба дида ниҳодан** бо тамоми рағбат қабул кардан; **дар дида ҷо доштан** хеле азизу боқадр будан; **нури дида, тоҷи сар!** дар мавриди азизу гиромӣ доштани мақдами касе гуфта мешавад; **ҳар қадам монед**, **болои дида!** дар мавриди пазироии меҳмони азизу мӯҳтарам баробари таъбири “хуш омадед, марҳамат” гуфта мешавад; **кӯр чӣ мехоҳад? – ду дидаи бино** (*зарб.*) ҳар кас муддао ва матлаби худро мехоҳад.

**ДИДААФРӮЗ** دیده‌افروز *кит.* равшанибахш, нурфизо.

**ДИДАБОЗ** دیده باز *кит.* 1. чашмкушода. 2. назарбоз, бонозу карашма.

**ДИДАБӮСӢ** دیده‌بوسی аз рӯи дӯстдориву меҳрубонӣ бӯса ба дидаҳо задан.

**ДИДАВАР** دیده‌ور *кит.* 1. бинанда, соҳиби чашми бино, басир. 2. *маҷ.* тезбин, нозукбин; хирадманд, доно.

**ДИДАВАРӢ** دیده‌وری *кит.* дидавар будан; соҳибназарӣ; хирадмандӣ.

**ДИДАГИРЁН** دیده‌گریان ба чашми гирён, ба чашми ашкбор.

**ДИДАГӢ** دیدگی *шакли дигари сифати феълии замони гузашта аз* **дидан**.

**ДИДАГОҲ** دیده گاه *кит*. дидгоҳ.

**ДИДАДАРО** دیده‌درا хушмуомила, часпон; чеҳракушода, кушодарӯй: **дидадаро шав, ба дида ҷо шав** (*зарб.*).

**ДИДАДАРОӢ** دیده‌دارائی хушмуомилагӣ, часпонӣ (*дар муомила*); чеҳракушодӣ, кушодарӯӣ.

**ДИДАДОР** دیده‌دار 1. *ниг*. **дидавар**. 2. *кит*. ҷосус.

**ДИДАДӮЗ** دیده‌دوز бо диққат нигаранда, пайваста нигаранда.

**ДИДАКАШ** دیده‌کش *кит.* тиракунанда, хиракунанда.

**ДИДАКТИКА** *ю.* دیدکتیکه соҳаи илми омӯзгорӣ, ки дар бораи назарияи таълиму тарбия, шаклу усулҳои онҳо, ҷудонопазирии ҷараёни таълим аз тарбия *ва г.* баҳс мекунад.

**ДИДАКТИКӢ** دیدکتیکی пандомез, насиҳатомез; омӯзишӣ, ахлоқӣ; **асарҳои дидактикӣ** асарҳое, ки мавзӯи асосии онҳоро панду насиҳат ташкил медиҳад.

**ДИДАН** دیدن 1. қобилияти биноӣ доштан, нигоҳ кардан, нигаристан. 2. дучор омадан бо касе ё чизе, вохӯрдан. 3. зиёрат, аёдат, хабаргирӣ аз аҳволи касе; мулоқот, дидорбинӣ: **барои дидани** *касе* **рафтан**. 4. дарёфтан, дарк кардан, фаҳмидан, донистан. 5. ҳисоб кардан, шумурдан: **муносиб дидан, раво дидан, ҷоиз (на) дидан**. 6. *маҷ.* аз сар гузаронидан; **азоб дидан** азобро аз сар гузаронидан, азият кашидан. 7. *ҳамчун феъли ёридиҳанда дар таркибҳои феълӣ омада, маънои* мушоҳида кардан, санҷидан, озмудан, аз назар гузаронидан, иҷро шудани амалеро *мефаҳмонад*: **варақ зада дидан, кофта дидан, чашида дидан**. 8. *бо чанд калима ҳамроҳ омада, таркиби феълии монда месозад:* **зарар дидан, ҷазо дидан, ҷабр дидан; ба дидан** ба назар.., ба намуд…; **ба (бо) як дидан** а) бо як бор нигоҳ кардан, ба як назар; б) дар як лаҳза, зуд; **то дидан** то боздид; **бад дидан // ганда дидан** ҳисси нафрат доштан нисбат ба касе; **маслиҳат дидан** раво дидан, ҷоиз донистан, салоҳ дидан; машварат додан дар бораи коре ба касе; **нағз дидан** дӯст доштан, меҳр доштан нисбат ба касе ё чизе; **рӯз дидан // умр дидан** умр ба сар бурдан, зистан; **тайёрӣ дидан** тайёр шудан, омода шудан; **чора дидан**

чораҷӯӣ кардан, чора ҷустан; **бо (ба) ҳам дидан** ҳамроҳ хӯрдан, якҷоя бо касе истеъмол кардан; шарикӣ тақсим кардан; **рӯи** *чизеро* **ё** *касеро* **дидан** расидан ба чизе, соҳиб шудан ба чизе; муяссар шудани чизе ба касе (*мас., рӯи фарзандро дидани касе*); **ту дидӣ, ман надидам** дидаву даниста чизеро ё techreро пинҳон кардан; **фикри худро дидан** ғами худро хӯрдан; дар пайи кори худ шудан; **чашми дидан надоштан** нафрат доштан; **дидӣ, ки нашуд, монаш, ки равад** (*зарб.*) кӯшиш кардӣ, ки натиҷа набахшид, ба ҳолаш бигзор (*дар мавриди насиҳатро қабул накардани касе ё ҳосил нашудан аз коре гуфта мешавад*).

**ДИДАНАШУДА** دیده نشده беназир, хориқулода: **мислаш диданашуда**.

**ДИДАНБОБ** دیدنباب ба дидан арзанда, кирои дидан, боби дидан.

**ДИДАНӢ** دیدنی 1. *сифати феълии замони оянда аз* **дидан**. 2. шоистаи дидан, дархури дидан, тамошобоб, лоиқи дидан. 3. *маҷ.* пешомад; тақдир; рӯзи сахт.

**ДИДАТАР** دیده‌تر *кит.* гирён; гирякунанда.

**ДИДАХОНА** دیده خانه *кит.* чашмхона.

**ДИДАШАВАНДА** دیده‌شونده *сифати феълии замони ҳозира аз* **дида шудан**; ба назар намоён, ба чашм менамудагӣ: **масофаи дидашаванда**.

**ДИДБОН** دیدبان 1. посбоне, ки дар бурҷи қалъаву сарҳадҳо, болои киштиҳо ва дар ҷойҳои баланд истода, атрофро наззора мекунад (*барои хабар додан аз ҳаракати душман ё хатари ҳуҷуми он*). 2. *кит.* ҷосус; пӯянда, таъқибкунанда; он ки рафтори касеро таҳти назорати доимӣ мегирад.

**ДИДБОНГОҲ** دیدبانگاه ҷое, ки аз он дидбонӣ мекунанд, бурҷи дидбонӣ.

**ДИДБОНӢ** دیدبانی 1. амали дидбон; нигаҳбонӣ, посбонӣ, қаровулӣ, назорат. 2. *ҳ.* яке аз воситаҳои ҷамъоварии маълумот дар бораи душман, мавқеъ, амалиёти ҳарбӣ ва хусусияти мавзеъ.

**ДИДГОҲ** دیدگاه 1. масоҳате, ки бо чашм ҳамаи онро дидан мумкин аст, чашмандоз. 2. *ҳ.* ҷои махсуси таҷҳизонидашуда, ки аз он ҷо амалиёти душман, инчунин ҳаракат ва дигар амалҳои ҳарбиро назорат мекунанд. 3. *кит.* нуқтаи назар, ақида, фикр.

**ДИДОР** دیدار 1. дидан; дидани рӯи касе; мулоқот, вохӯрӣ: **аз дидори** *касе* **сер нашудан, ба дидори** *касе* **муштоқ будан**; **элак баҳона, дидор ғанимат** (*зарб.*). 2. рӯй, чеҳра; **дидор намудан** рӯй нишон додан; **ба дидори ҳамдигар расидан** баъд аз ҷудоӣ ҳамдигарро дидан.

**ДИДОРБИНӢ** دیداربینی мулоқот, вохӯрӣ.

**ДИДОРӢ** دیداری 1. *марбут ба* **дидор**; қобили дидор, диданӣ. 2. *маҷ.* хушсимо.

**ДИЁНАТ** *а.* دیانت 1. *кит.* диндорӣ. 2. *маҷ.* бовиҷдонӣ, ростқорӣ, ҳалолкорӣ.

**ДИЁР** *а.* دیار 1. *кит.*, *ҷ.* **дор** (хонаҳо). 2. кишвар, мамлакат, сарзамин: **диёри бегона, диёри дурдаст, диёри озод, диёри пурсафо**. 3. *маҷ.* ватан, меҳан; **аз ёру диёр ҷудо кардан** аз хешу ақрабо ва ватан ҷудо кардан.

**ДИЖ** دژ *кҳн.* қалъа, ҳисор.

**ДИЖАМ** دژم *кит.* 1. андӯҳгин, ғамгин. 2. хашмгин, ғазабнок. 3. *маҷ.* парешон, ошуфта.

**ДИЖАМРӮЙ** دژم‌روی *кит.* тирарӯй, чеҳрагирифта, туршрӯй.

**ДИЖАН** دژن *кҳн.* тундмаза.

**ДИЖБОН** دژبان *кҳн.* нигаҳбони қалъа, кутвол.

**ДИЖДОР** دژدار *кҳн.* сардори қалъа, ҳокими қалъа.

**ДИЖОГОҲ** دژآگاه *кит.* хашмнок, бадқаҳр; бадандеш.

**ДИЖОЛУД** دژآلود *ниг.* **дижогоҳ**.

**ДИЖОҲАНГ** دژآهنگ *кит.* бадандеш, бадқасд; тунду тез.

**ДИЖХИМ** دژخیم *кит.* 1. бадхӯ, зишттабиат, бадхислат. 2. ҷаллод. 3. *маҷ.* душман, хасм.

**ДИЗЕЛ** *олм.* دیزیل номи ихтироъкори олмонӣ, ки муҳаррики дизелиро ихтироъ кардааст; муҳаррики дарунсӯз, ки бо сӯзишвории дизелӣ кор мекунад.

**ДИЗЕЛӢ** دیزیلی *мансуб ба* **дизел**; **сӯзишвории дизелӣ** навъи сӯзишвории моеъ, ки дар натиҷаи полоиши нафт ҳосил шуда, муҳаррикҳои дизелӣ бо он кор мекунанд.

**ДИЗЕНТЕРИЯ** *ю.* **دیزینتیریه** *тиб.* бемории шадиди гузарандае, ки исҳоли хунин ва дарди сахти шикам аз аломатҳои он аст.

**ДИККАК** **دکک** **:диккак нишастан** *гуфт.* сари ду по нишастан.

**ДИКТА** *лот.* **دیکته** 1. бурро ва ягон-ягон хондани матн барои нависондан ба дигарон (*мас.*, *ба талабагони мактаб*), имло. 2. *маҷ.* амр, дастур, талқини иродаи худ ба касе; **дикта кардан** а) оҳиста ва равшану бурро хондани матн барои навиштани касе; б) талқини майлу иродаи худ ба касе, касеро ба коре водор кардан; ба касе роҳ нишон додан (*зӯран*).

**ДИКТАНТ** *лот.* **دیکتنت** намуди кори хаттӣ, ки аз рӯи диктаи муаллим навишта мешавад (*бо мақсади санҷиш ва мустаҳкам кардани дониши талабаҳо дар имло ва китобат*).

**ДИКТАТОР** *лот.* **دیکتتار** ҳокиме, ки дар идора кардани давлат ҳокимияти номаҳдуд дошта, афкору ақоиди худро ба дигарон бо зӯр таҳмил мекунад, мустабид.

**ДИКТАТУРА** *лот.* **دیکتتوره** ҳокимияти диктатор; сохтор ва тарзи татбиқи ҳокимияти номаҳдуд; низоми истибдодӣ.

**ДИКТОФОН** *лот.* **دیکتافان** дастгоҳ барои сабт ва шунавондани овоз.

**ДИЛ** **دل** 1. узви марказии низоми гардиши хуни одам ва ҳайвон, ки ҳаракати хунро идора мекунад, қалб; **дили бемор** дили касал, дили дардманд. 2. *маҷ.* марказ, васат, миён, дарун: **дили мамлакат, дили кӯҳ; дили санг** мағзи санг, миёни санг; **дили шаб** ними шаб, нисфи шаб; бевақтии шаб. 3. *маҷ.* замир; хотир ботин; **барои (бахри) хушнудии дили..** барои хурсандии хотири…, барои шод кардани табъи… 4. *маҷ.* майл, хоҳиш ҳавас; азму ирода, ният; **дили** *касеро* **фаҳмидан** майлу хоҳиши касеро донистан; аз нияти касе огоҳ шудан. 5. *кит.*, *маҷ.* ҷуръат; далерӣ, ҷасорат; **дил доштан** ҷасорат доштан; **дили афгор** дили озурда; рӯҳафтодагӣ; **дили беғам** осудахотир, хотирҷамъ; **дили кафтар** яке аз навъҳои беҳтарини ангур; **дили пурдард** дили пурҳасрат, қалби ғамгин; **дили сангин** дили бераҳму шафқат, дили сахт; сангиндилӣ, бераҳмӣ; **дили сиёҳ** дили одами бадкор, бадният; **дили танг** дили бесабру қарор, бетоқатӣ; **дили хунин** дили ғамгин, қалби пурдарду алам; **дили шикаста** дили озурда, қалби ранҷида; **рози дил** сирри ниҳонӣ; таги дил; **таги дил // таҳи дил** замир, ботин; асли мақсад; **дилу бедилон** бе шавқу рағбат, бе майлу ҳавас, бо дили нохоҳам: **дилу бедилон кореро кардан, дилу бедилон розӣ шудан, дилу бедилон гап задан; дилу гурда** далерӣ, ҷасорат, ҷуръат; **дилу димоғ** ҳавою ҳавас, майлу рағбат, ҳавсала; **дилаш қалб** ботинаш вайрон, каҷдил; **дар (ба) дил** дар ботин, хаёлан; дарунноки: **дар дил гуфтан**, **дар дил дашном додан, дар дил хандидан, дар дил хурсанд шудан, дар дил хондан; аз дилу ҷон** бо камоли майлу рағбат, бо шавқу ҳаваси том; бо тамоми ҳастӣ; аз рӯи сидқу вафо: **аз дилу ҷон кӯшидан, аз дилу ҷон табрик кардан, аз дилу ҷон дӯст доштан; аз рӯи дил** бесадоқат; бесидқона, мунофиқона; **аз таҳи (таҳти) дил** самимона, сидқан, аз рӯи сидқ; **ба дили наҳор** ношто накарда, субҳона нахӯрда; **бо дили кашол** дил наканда (*аз чизе*), бо дилкашолӣ; **бо дили нохоҳам** бе майлу рағбат: **бо дили нохоҳам баромада рафт**; **бо дили пур** бо боварии том; дилпурона; **бо дили сиёҳ (сип-сиёҳ)** ғамгинона, хафа, бо дили пурдарду алам; **бо (аз) дили соф** софдилона, беғаразона; **бо дили хуш** хушу хурсандона; **дил андохтан** пазмон шудан; кас ё чизи дӯстдоштаро ба ёд оварда, ғусса хӯрдан аз набуданаш, интизор ва чашм ба роҳ будан; **дил бардоштан** (*хӯрокеро*) майли хӯрдани чизеро доштан, дил хостан; **дил бардоштан** *аз коре* тарки коре кардан, даст кашидан аз коре; **дили** *касеро* **бардоштан** а) ба касе тасаллӣ додан, касеро дилдорӣ кардан; б) рӯҳбаланд кардан касеро; ҷуръат бахшидан ба касе; **дил бастан** а) меҳр бастан ба касе; ишқ мондан ба чизе ё коре; б) хоҳише пайдо карда, розӣ шудан ба коре, майл пайдо кардан ба коре; **дил бохтан** а) дӯст доштан, ошиқ шудан, дил додан; б) сахт тарсидан, ҳаросидан; **дили** *касеро* **бурдан** дили касеро тасхир кардан, дили касеро рабудан; **дил додан** меҳр бастан ба касе, касеро дӯст доштан, ошиқ шудан; **дил кандан** *аз касе ё чизе* тарк кардан касе ё чизеро, даст кашидан, сарфи назар кардан аз чизе; **дил кардан** майл кардан, сахт хостан; **агар дил кунӣ, олама гул кунӣ** (*зарб.*); **дил кашидан** а) майл доштан, хостан; б) майли хӯрдан кардан, иштиҳо омадан; в) мувофиқи табъ воқеъ шудани чизе ё касе; **дил мондан** *аз касе ё чизе*

дилхунук шудан аз касе ё чизе, дилмонда шудан; **дил мондан** *ба касе ё чизе* майлу рағбат зоҳир кардан, меҳр бастан ба касе ё чизе; **дил рафтан** ба чизе майл пайдо кардан, сахт хоҳони чизе шудан; **дил сӯхтан** *ба касе ё чизе* тараҳҳум кардан, шафқат кардан ба касе; **дил тапидан** дар изтироб будан; ҳаросон будан; **дил хостан** майлу хоҳиш доштан; матлуб будан, хуш омадан; **дил беҳузур шудан** а) ба ҳолати қай кардан расидан; б) нафрат пайдо шудан ба чизи ногуворе; **дил буғз кардан** зиқ шудан, малул шудан, дилтанг шудан; **дил гувоҳӣ додан** ҳис кардан; ҳисси қабл аз вуқӯъ доштан нисбат ба чизе; **дил гум задан** а) тез-тез ва сахт задани дил, бозӣ кардани дил; б) ниҳоят моил шудан ба чизе, зиёд иштиёқманду хоҳони чизе шудан; **дил кашол будан** моил будан, майлу ҳавас доштан ба чизе, касе, ҷое; **дил нарм шудан** а) аз хашм фуромадан; б) бедор шудани ҳисси раҳм дар касе; **дил пур шудан** *ба касе* бовар кардан, эътимод пайдо кардан ба касе; **дили** *касе* **пур шудан** аз ниҳояти ғамгинӣ ба дараҷаи гиря расидан; ба риққат омадан аз ҳоли бади худ ё каси дигар; **дил танг шудан** зиқ шудан, малул гаштан, дилгир шудан; бетоқат шудан; озурда шудан; **дил таҳ кашидан** ба воҳима афтодан, воҳима зер кардан; сахт тарсидан; **дил таҳ кашидан** чизеро сахт хостан; дар орзую ҳаваси чизе пазмон шудан; **дил торс кафидан** беҳад зиқ шудан, сахт озурда шудан, ниҳоят асабонӣ шудан, бисёр ба танг омадан; **дил холӣ кардан** а) дарду алами худро ба касе гуфтан, ҳасрат кардан; рози дил гуфтан; б) аз ғаму ғусса фориғ шудан, хафагии худро баровардан; **дили** *касе* **ба** *чизе ё* **коре шудан** а) розӣ шудан, майлу хоҳиш доштан ба коре, чизе; б) ҳайфи касе наомадан; **дили** *касеро* **ба даст овардан** дили касеро ба даст гирифтан, дили касеро ёфтан, касеро шефтаю мафтуни худ кардан; бо коре касеро ба худ моил кардан (*мас.*, *ба воситаи гапи нагз, муомилаи хуб ва г.*).; **дили** *касеро* **гургҳо пора (тала) кардан** ба изтироб афтодан, беқарор шудан, хавотир шудан, бетоқат гардидани касе; **дили** *касеро* **ёфтан** мавриди писанди касе шудан, ба касе хуш омадан; мавриди таваҷҷӯҳи касе қарор гирифтан, касеро ба худ моил кардан; **дили** *касеро* **об (обу адо) кардан** азобу азият додан (*рӯҳан*); ғамгин кардан; касеро сахт мутаассир кардан; **дили** *касеро* **рабудан, дил** *аз касе* **рабудан** *ниг.* **дил бурдан**; **дили** *касеро* **харошидан** касеро ба ҳаяҷон овардан, мутаассир кардан; бесаранҷом кардан; **дили** *касеро* **шикастан** а) ранҷонидан, озурда кардан касеро; б) маъюсу ноумед кардан, рӯҳафтода кардан касеро; **дили худро хӯрдан** сахт ғусса хӯрдан, сахт дилтанг шудан; **дил** *ба касе* **пур будан** ба касе боварӣ доштан, аз касе эмин будан; хотирҷамъ будан; **дил ба марг ниҳодан** ба марг тан додан, ба мурдан розӣ шудан; **аз дил баровардан** а) аз худ фикр карда баровардан, аз хаёли худ бофта баровардан; б) фаромӯш кунондан, аз хотири касе дур кардани ягон ногуворӣ, шубҳа *ва г.*; **аз дил гузаронидан** фикр кардан, хаёл кардан; ба хотир овардан; **ба дил гарон гирифтан** сахт ранҷидан, ниҳоят хафа шудан; **ба дил гирифтан** ба чизе аҳамият дода хафа шудан, ранҷидан; мутаассир шудан; **ба дил задан** безор шудан, дилгир шудан аз чизе; ҳисси нафрат пайдо шудан нисбат ба чизе ё касе; **ба дили** *касе* **оташ (алав) афтодан** бесаранҷом шудан, беқарор гаштан; ошуфта шудан; **ба дили сӯхтаи** *касе* **намакоб задан** ғаму дарди касеро афзун гардондан, азобу машаққати касеро зиёд кардан бо амале; **ба дил роҳ додан** дар бораи чизе фикр кардан; чизеро аз дил гузарондан (*мас., ваҳму ҳарос ё хавфу хатарро ба дил роҳ (на) додан*); **ба дил сахт расидан** сахт ранҷидан, озурда шудан, ба дил гарон гирифтан; **ба дили** *касе* **рафта...** ба хотири касе, барои хушнуд кардани касе; **дил – дили Зайнаб** (*мақ.*), *муқ.* **ихтиёр дар дасти бахтёр** (*зарб.*) ҳар кас соҳибихтиёр аст, ихтиёри ҳар кас дар дасти худаш аст; **дили мондаю ҷони баромада баробар** (*зарб.*) одам ки аз касе ранҷад ё дилхунук шавад, дубора ӯро хурсанд кардан ё дилгарм намудан ниҳоят кори мушкил аст; **дили нохоҳам – узри бисёр** (*зарб.*) агар хоҳиш набошад, баҳона ёфт мешавад.

**ДИЛАК** دلک *шакли тасғири* **дил**; **хонакам коза бошад, дилакам тоза бошад** (*зарб.*).

**ДИЛАНГЕЗ** دلانگیز дилкаш, матлуб, марғуб; ба ҳаяҷон оварандаи дил, ҳаяҷонбахш.

**ДИЛАФГОР** دلافگار дилозурда, дилреш, ғамзада, ғамгин, маҳзун.

**ДИЛАФГОРӢ** دلافگاری дилреш будан, хаста-

дилӣ, ғамзадагӣ, маҳзунӣ, дилозурдагӣ.

**ДИЛАФРӮЗ** دل‌افروز 1. фараҳбахш, фараҳафзо, дилкушо: **баҳори дилафрӯз, боғи дилафрӯз, чашни дилафрӯз**; **умедвории дилафрӯз** умедвории фараҳбахш. 2. дилрабо, мафтункунанда: **нигори дилафрӯз, табассуми дилафрӯз, ҳусни дилафрӯз**. 3. *мақ.* маҳбуба, маъшуқа. 4. *бот.* яке аз ҷинсҳои хуби нок.

**ДИЛАФСУРДА** دل‌افسرده мурдадил, берӯҳ, беҳиссу ҳаракат.

**ДИЛАФТОДА** دل‌افتاده маҳзун, андӯҳгин; маъюс; рӯҳафтода.

**ДИЛБАЗАН** دلبزن *гуфт.* дилгиркунанда; безоркунанда; **дилбазан шудан** безор шудан; зиқ шудан.

**ДИЛБАНД** دلبند 1. он ки ё он чи касро ба худ мафтун мекунад, дилрабо, дилкаш, ҷозиб. 2. *мақ.* маҳбуб, ҳабиб, дӯстдор; азиз, меҳрубон. 3. *мақ.* фарзанд, ҷигаргӯша.

**ДИЛБАР** دلبر 1. он ки ё он чи бо ҳусну латофати худ дил мебарад, дилрабо, зебо; нозанин. 2. *мақ.* маҳбуба, ёр.

**ДИЛБАРАК** دلبرک *шакли навозишии* **дилбар**.

**ДИЛБАРДОР** دل‌بردار 1. тасаллодиҳанда, тасаллибахш; рӯҳбаландкунанда. 2. *мақ.* ғамгусор, ғамбарор.

**ДИЛБАРДОРӢ** دل‌برداری *исми амал аз* **дил бардоштан**; тасалло додан; рӯҳбаланд кардан; дилнавозӣ; **дилбардорӣ кардан (намудан)** тасаллӣ додан; рӯҳбаланд кардан.

**ДИЛБАРӢ** دلبری 1. дилрабоӣ, дилфиребӣ, мафтунсозӣ. 2. зебоӣ, хушрӯӣ, раъноӣ.

**ДИЛБАРОНА** دلبرانه аз рӯи дилбарӣ.

**ДИЛБАСТА** دلبسته *сифати феълии замони гузашта аз* **дил бастан**; ошиқ, дӯстдор, меҳрбаста; **дилбастагон** хешу табор, ақрабо.

**ДИЛБАСТАГӢ** دلبستگی *шакли дигари сифати феълии замони гузашта аз* **дил бастан**; меҳру муҳаббат, дӯстдорӣ; **дилбастагӣ доштан** алоқаи маънавии сахт доштан ба касе; дилкашолӣ доштан.

**ДИЛБЕҲУЗУРӢ** دل‌بی‌حضوری ҳолати беҳузур шудани дил.

**ДИЛБЕҲУЗУРКУНАНДА** دل‌بی‌حضورکننده дили касро беҳузуркунанда, дилбеҷокунанда, қайовар.

**ДИЛБЕҶОКУНАНДА** دل‌بی‌جاکننده *ниг.* **дилбеҳузуркунанда**; **бӯи дилбеҷокунанда** бӯи нофорами беҳузуркунандаи дил.

**ДИЛБОЗ** دلباز 1. *кит.* дилбохта. 2. *мақ.* дилкушо, васеъ, босафо.

**ДИЛБОЗӢ** دلبازی *кит.* ошиқӣ, ишқ варзидан.

**ДИЛБОХТА** دلباخته *сифати феълии замони гузашта аз* **дил бохтан**; ошиқ, шефта, шайдо: **ҷавони дилбохта**.

**ДИЛБОХТАГӢ** دلباختگی *шакли дигари сифати феълии замони гузашта аз* **дил бохтан**; сахт гирифтор будан ба ишқи касе ё чизе, ошиқӣ.

**ДИЛБУРДА** دلبرده дил дар қайду банди худ гирифта; ёр, маъшуқа.

**ДИЛБУРДАГӢ** دلبردگی дилрафтагӣ, дилдодагӣ, ишқу муҳаббат.

**ДИЛВАСЕЪ** دل‌وسیع бепарво, фориғбол, беғам; *муқоб.* **дилтанг**.

**ДИЛГАРМ** دلگرم дилбаста, моил, иштиёқманд; *муқоб.* **дилсард**.

**ДИЛГАРМӢ** دلگرمی дилбастагӣ, майл, рағбат; ҳусни таваҷҷӯҳ.

**ДИЛГАРОН** دل‌گران ранҷидахотир, озурда, малул.

**ДИЛГИР** دلگیر 1. ранҷида, озурдахотир. 2. зиқ, дилтанг; ғамгин, маҳзун; **дилгир кардан (намудан)** озурдахотир кардан, малул кардан; ғамгин кардан; **дилгир шудан** а) зиқ (дилтанг) шудан; б) рӯй гардонидан аз коре ба сабаби маъқул набудани он, безор шудан.

**ДИЛГИРӢ** دلگیری 1. дилтангӣ, зиқӣ, кароҳат, нафрат. 2. озурдагӣ, ранҷиш.

**ДИЛГИРКУНАНДА** دلگیرکننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **дилгир кардан**; кор ё чизи ба дил зананда, нофорам, ногувор; зиққкунанда, хафакунанда; **манзараи дилгиркунанда**, **бозии дилгиркунанда**.

**ДИЛГИРОНА** دلگیرانه дилгиркунанда: **гапи дилгирона**, **кори дилгирона, дилгирона будан**.

**ДИЛГУДОЗ** دل‌گداز дилхарош, ғуссаовар, ҷонсӯз, риққатовар.

**ДИЛГУДОХТА** دل گداخته *ниг.* **дилгудоз**.

**ДИЛГУРУСНА** دل گرسنه *гуфт.* шикамгурусна.

**ДИЛДОДА** دلداده ошиқ, дилбаста, шефтаву шайдо: **ҷавони дилдода**.

**ДИЛДОДАГӢ** دلدادگی дилбастагӣ, шайдоӣ, ошиқӣ.

**ДИЛДОР** دلدار 1. маъшуқа, маҳбуба; ёр. 2. далер, боҷурат, диловар.

**ДИЛДОРӢ** دلداری 1. тасалло, дилбардорӣ. 2. ғамхорӣ; навозиш; **дилдорӣ кардан** ғамхорӣ кардан; меҳрубонӣ намудан.

**ДИЛДУЗД** دل دزد дилрабо, дилфиреб.

**ДИЛДӮЗ** دلدوز *кит.* 1. то ба мағзи дил фурӯраванда. 2. *маҷ.* нуфузкунанда, таъсирнок; дилхарош.

**ДИЛЕР** *англ.* دیلیر ширкат ё шахсе, ки вазифаи миёнарави байни харидору фурӯшандаро иҷро мекунад; *муқ.* **даллол**.

**ДИЛЕРӢ** دیلیری *мансуб ба* **дилер**: **ширкати дилерӣ**.

**ДИЛЁБ** دل‌یاب моилкунанда, шахсе, ки бо ҳар василa (дили) одамонро ба худ моил мекунад.

**ДИЛЁБӢ** دل‌یابی дил ёфтан, ба худ моил кардан, хурсанд кардан.

**ДИЛЗАИФ** دل ضعیف он ки дилаш беқувват аст, заифдил.

**ДИЛЗАНӢ** دل‌زنی 1. задани дил, тапиши дил. 2. *маҷ.* шикоят аз касе.

**ДИЛЗИНДА** دل‌زنده *кит., ниг.* **зиндадил**; бедордил, чолок, фаъол.

**ДИЛКАНДА** دل کنده ҷудошуда, тарки касе ё чизе карда.

**ДИЛКАФ** دلکف **:дилкаф кардан** касеро сахт тарсонда ба дараҷаи марг расонидан; **дилкаф шудан** а) аз таъсири хабари нохуши ногаҳонӣ, воҳима, ғами зиёд *ва г.* якбора аз кор бозмондани дил; заҳракаф (гурдакаф) шудан; б) *маҷ.* сахт тарсидан.

**ДИЛКАШ** دلکش марғуб, дилрабо, дилпазир, хушоянд, дилписанд, дилнишин; ҷаззоб: **чеҳраи дилкаш, духтари дилкаш, боғи дилкаш, бӯи хуши дилкаш**.

**ДИЛКАШОЛ** دل کشال моил, толиб, иштиёқманд.

**ДИЛКАШОЛӢ** دل کشالی дилбастагӣ ба чизе; майлу хоҳиши зиёд ба чизе.

**ДИЛКУШО** دلکشا фараҳбахш, фараҳангез, рӯҳафзо, ҳаловатбахш: **баҳори дилкушо**, **боғи дилкушо**.

**ДИЛКУШОД** دل کشاد он ки дар дил ғараз, кинаю кудурат надорад, софдил; хуштабиат, кушодадил.

**ДИЛКУШОӢ** دلکشائی фараҳбахшӣ; дилхушӣ, хушнудӣ; **дилкушоӣ кардан** дилхушӣ кардан, хушнудӣ кардан.

**ДИЛКӮР** دل کور *кит.* 1. маҳрум аз ҳиссиёти қалбӣ, беҳис. 2. *маҷ.* ғофил, бебасират, каҷфаҳм.

**ДИЛМОНДА** دل‌مانده *сифати феълии замони гузашта аз* **дил мондан**; дилхунукшуда, майлу рағбатро нисбат ба чизе ё касе гумкарда: **дилмонда кардан, дилмонда шудан**.

**ДИЛМОНДАГӢ** دل‌ماندگی *шакли дигари сифати феълии замони гузашта аз* **дил мондан**; дилхунукӣ, дилмонда будан.

**ДИЛМУРДА** دل‌مرده афсурдадил, ба зиндагӣ бешавқу завқ будан; *муқоб.* **зиндадил; дилмурда шудан** дилхунук шудан аз зиндагӣ.

**ДИЛМУРДАГӢ** دل مردگی шавқу завқ надоштан ба ҳаёт, бепарво будан ба лаззати зиндагӣ, афсурдагӣ.

**ДИЛНАВОЗ** دلنواز 1. навозишкор; дилором; меҳрубон, мушфиқ; **ёри дилнавоз** ёри меҳрубон, ёри дилписанд. 2. фараҳбахш, дилкушо, дилхушкунанда; ҳаловатбахш: **насими дилнавоз, оҳанги дилнавози мусиқӣ, овози дилнавози мурғон, табассуми ширини дилнавоз**. 3. *маҷ.* маҳбуба, маъшуқа.

**ДИЛНАВОЗӢ** دلنوازی навозишкорӣ; меҳрубонӣ, лутфу марҳамат.

**ДИЛНАРМ** دلنرم он ки дили нарм дорад, нармдил; меҳрубон, раҳмгин.

**ДИЛНАРМӢ** دلنرمی меҳрубонӣ, раҳмдилӣ, нармдилӣ.

**ДИЛНИГАРОН** دل‌نگران *кит.* мунтазир; умедвор; дилкашол.

**ДИЛНИГАРОНӢ** دل‌نگرانی *кит.* умедворӣ, ин-

тизор, чашмдорӣ ба роҳи касе.

**ДИЛНИШИН** دلنشین дилкаш, марғуб, дилчасп, дилписанд, мақбул: **навои дилнишин**.

**ДИЛНИШОН** دلنشان *ниг.* **дилнишин**.

**ДИЛНОЗУК** دل نازک он ки дилаш аз камтарин сухан ё рафтори беҷо меранҷад, ҳассос, зудранҷ, нозукдил.

**ДИЛНОЗУКӢ** دلنازکی дилнозук будан, зудранҷу ҳассос будан.

**ДИЛНОКАШ** دل ناکش кареҳманзар, безеб, хунукбашара; *муқоб.* **дилкаш**; **хӯроки дилнокаш** хӯроки бетаъму ногувор.

**ДИЛНОХОҲОНА** دل ناخواهانه бо дили нохоҳам, ғайри хоҳиш.

**ДИЛНОХУШ** دلناخوش нороҳат, ношод; *муқоб.* **дилхуш**.

**ДИЛНОХУШӢ** دلناخوشی нороҳатӣ, нохушнудӣ; *муқоб.* **дилхушӣ**.

**ДИЛОБКУНАНДА** دلآبکننده *гуфт.* ғамгинкунанда, аламовар, ҳузнангез.

**ДИЛОБХӮР** دلآبخور дилпуршаванда, боэътимод; **ҷои дилобхӯр** ҷои амн.

**ДИЛОВАР** دلاور шуҷоъ, далер, ҷасур, баҳодур: **мардуми диловар**.

**ДИЛОВАРӢ** دلاوری далерӣ, шуҷоат, ҷасурӣ: **диловарӣ кардан (намудан)**, **диловарӣ нишон додан**.

**ДИЛОВАРОНА** دلاورانه монанди диловарон, далерона: **диловарона кор кардан**.

**ДИЛОВЕЗ** دلاویز марғуб, дилкаш, дилнишин, дилписанд: **ашъори диловез, созу навои диловез**.

**ДИЛОВЕЗӢ** دلاویزی марғубӣ, дилписандӣ, дилкаш будан.

**ДИЛОГОҲ** دلآگاه 1. он ки аз ғаму асрори дигарон бохабар аст; дилёб, ғамхор. 2. доно, ҳушёр, донодил.

**ДИЛОГОҲӢ** دلآگاهی ҳушёрӣ, доно будан, дилогоҳ будан.

**ДИЛОЗОР** دل آزار он ки ё он чи боиси ранҷиши хотир мешавад, ситамгар, ҷафокор.

**ДИЛОЗОРӢ** دلآزاری озордиҳӣ; ситамгарӣ, бераҳмӣ, ҷафокорӣ.

**ДИЛОЗУРДА** دلآزرده *сифати феълии замони гузашта аз* **дил озурдан;** озордида, ранҷида, хафашуда, озурдахотир.

**ДИЛОЗУРДАГӢ** دلآزردگی *шакли дигари сифати феълии замони гузашта аз* **дил озурдан**; андӯҳгинӣ, дилозурда будан, озурдагии хотир, нороҳатӣ.

**ДИЛОМ I** دلام *кит., таър.* найзаи хурд, жӯпин (*аз олоти ҷангии қадима*).

**ДИЛОМ II** دلام *кит.* ҳила, фиреб.

**ДИЛОРО** دلآرا дилхушкунанда, дилкушо, дилписанд, дилкаш, нишотбахш: **боғи дилоро, мулки дилоро, ҳусни дилоро**. 2. *маҷ.* маҳбуба, маъшуқа.

**ДИЛОРОӢ** دلآرائی дилписандӣ, дилкашӣ, зебоӣ, дилоро будан.

**ДИЛОРОМ** دل آرام 1. он ки ба дил оромӣ мебахшад; оромбахш, соҳибҷамол: **маҳбубаи дилором**. 2. маъшуқ, маҳбуб; маъшуқа, маҳбуба.

**ДИЛОСО** دل آسا он ки ва ё он чи ба дил осоиш мебахшад; фараҳбахш, зебо, дилписанд: **боғи дилосо, ҳавои дилосо**.

**ДИЛОСОӢ** دلآسائی оромбахшӣ; ғамхорӣ; дилбардорӣ.

**ДИЛОСУДА** دلآسوده осудадил, хотирҷамъ, осудаҳол: **дилосуда гаштан**, **дилосуда нишастан**.

**ДИЛОШНО** دلآشنا меҳрубон, самимӣ, ҳамдил.

**ДИЛОШУФТА** دلآشفته ошуфтадил, парешон, шайдо.

**ДИЛОШӮБ** دلآشوب фаттон, дилрабо; ҳаяҷоновар: **чашмони шаҳло ва дилошӯб, назми дилошӯб, навою нағмаи дилошӯб**.

**ДИЛПАЗИР** دل پذیر хушоянд, мақбул, дилхоҳ, дилкаш, дилнишин, дилписанд; форам: **манзараи дилпазир, ҳусну таровати дилпазир, рафиқи дилпазир**.

**ДИЛПАЗИРӢ** دل پذیری дилписандӣ, хушояндӣ, мақбулӣ, дилкашӣ.

**ДИЛПИСАНД** دلپسند писандида, хушоянд, мақбул, дилхоҳ; хубу зебо: **боғи дилписанд, диёри дилписанд, манзараи дилписанд, суру-**

**ди дилписанд**.

**ДИЛПИСАНДӢ** دل‌پسندی писандидагӣ, хушояндӣ, зебоӣ.

**ДИЛПОК** دل‌پاک покдил, содиқ ва самимӣ, орӣ аз сифатҳои нописанд.

**ДИЛПОКӢ** دل‌پاکی *киноя аз* ҳалолкорӣ, покдоманӣ, покизагӣ, бекинагӣ.

**ДИЛПОРА** دل‌پاره ғамгин, озурда, ошуфтадил.

**ДИЛПУР** دل‌پر боваридошта, итминондошта, мутмаин; **дилпур будан** боварӣ доштан, итминон доштан, мутмаин будан; **дилпур шудан** боварӣ пайдо кардан, итминон ҳосил кардан, мутмаин шудан.

**ДИЛПУРӢ** دل‌پری боварӣ, итминон, эътимод ба касе ё чизе; **бо дилпурӣ** дилпурона; **дилпурӣ доштан** боварӣ доштан, итминон доштан.

**ДИЛПУРОНА** دل‌پرانه бо эътимод; хотирҷамъона.

**ДИЛПУРСӢ** دل‌پرسی аҳволпурсӣ, хабаргирӣ; тасаллидиҳӣ.

**ДИЛПУРШАВАНДА** دل‌پرشونده *сифати феълии замони ҳозира аз* **дилпур шудан** (*ба касе*); боваринок, эътимоднок: **одами дилпуршаванда**.

**ДИЛРАБО** دل‌ربا 1. дилбар, мафтункунанда, дилкаш; зебо, хушрӯ: **баҳори дилрабо, водии дилрабо, манзараи дилрабо, ҷамоли дилрабо**. 2. *маҷ.* маъшуқаи зебо, нигори нозанин.

**ДИЛРАБОЁНА** دل‌ربایانه аз рӯи дилрабоӣ, нозанинона, дилбарона.

**ДИЛРАБОӢ** دل‌ربائی дилрабо будан, дилбарӣ, фаттонӣ; зебоӣ.

**ДИЛРАБОЯНДА** دل‌ربا‌ینده мафтункунанда, дилфиребанда.

**ДИЛРЕШ** دل‌ریش маҳзун, ғамгин, дилафгор, хастадил; озурда, ранҷур (*аз ғами ишқ ё нокомӣ*).

**ДИЛСАРД** دلسرد бешавқ, берағбат, бемайл, дилхунукшуда; бепарво ба касе ё чизе; **дилсард шудан** *аз касе ё коре* рӯй гардонидан аз касе ё коре; маъюсу ноумед шудан.

**ДИЛСАРДӢ** دل سردی *ниг.* **дилхунукӣ**.

**ДИЛСАРДОНА** دل‌سردانه бе майлу рағбат, бо дили нохоҳам: **дилсардона пешвоз гирифтан, дилсардона кор кардан**.

**ДИЛСАФЕД** دل‌سفید дилсоф, некандеш, хушдил; *муқоб.* **дилсиёҳ**.

**ДИЛСАХТ** دل سخت бераҳму шафқат, сангдил.

**ДИЛСАХТӢ** دل‌سختی бераҳмӣ, сангдилӣ.

**ДИЛСИЁҲ** دل سیاه бадният, бадандеш, баддил; *муқоб.* **дилсафед**.

**ДИЛСИЁҲӢ** دل‌سیاهی нохушӣ, хафагӣ, ғамгинӣ.

**ДИЛСИТОН** دلستان *ниг.* **дилрабо**.

**ДИЛСОФ** دل‌صاف дилсафед, поктинат, поквиҷдон, беғараз.

**ДИЛСОФӢ** دل‌صافی дилсафедӣ, поктинатӣ, поквиҷдонӣ, беғаразӣ.

**ДИЛСОФОНА** دل‌صافانه *ниг.* **софдилона**; аз рӯи дилсофӣ.

**ДИЛСӮЗ** دل سوز он ки дилаш ба ҳоли дигарон месӯзад, раҳмдил, ғамхор, меҳрубон, мушфиқ: **модари дилсӯз, ёри дилсӯз, дилсӯзи халқ**.

**ДИЛСӮЗӢ** دل‌سوزی раҳмхӯрӣ, тараҳҳум, шафқат, меҳрубонӣ, ғамхорӣ; **дилсӯзӣ кардан** тараҳҳум кардан; ғамхорӣ зоҳир кардан.

**ДИЛСӮЗОНА** دل سوزانه 1. ғамхорона, аз рӯи меҳрубонӣ, бо ҳисси тараҳҳум: **дилсӯзона маслиҳат додан, дилсӯзона маслиҳат кардан**. 2. ба таври ҷонгудоз, ба таври ҳузновар; таъсирбахш.

**ДИЛСӮХТА** دل‌سوخته ғамгин, аламзада; озурдадил, дилшикаста: **модари дилсӯхта, ошиқи дилсӯхта**.

**ДИЛТАНГ** دلتنگ 1. зиқ, хафа, ғамгин. 2. он ки аз риоя нашудани тартиб ё бад иҷро шудани коре ба танг меояд ва дар ташвиш аст; *муқоб.* **дилвасеъ;** аз ҳад зиёд дақиқкор; инҷиқ; **дилтанг шудан** а) зиқ шудан, хафа шудан, ғамгин шудан; б) ба танг омадан.

**ДИЛТАНГӢ** دلتنگی дилтанг шудан, зиқӣ, хафагӣ, ғамгинӣ.

**ДИЛФАРОХ** دلفراخ дилвасеъ; *муқоб.* **дилтанг**.

**ДИЛФИГОР** دلفگار *ниг.* **дилафгор**.

**ДИЛФИРЕБ** دلفریب фиребанда, дилрабо; мақбул, хушнамуд: **манзараи дилфиреб, нигоҳи дилфиреб, оҳанги дилфиреб**.

**ДИЛФИРЕБӢ** **دلفریبی** мафтункунандагӣ, фаттонӣ, дилрабоӣ.

**ДИЛФИРЕБОНА** **دلفریبانه** аз рӯи дилфиребӣ, дилрабоёна.

**ДИЛХАРОБ** **دلخراب** дилафгор, дилозурда, маҳзун, дилреш.

**ДИЛХАРОБӢ** **دلخرابی** дилозурдагӣ, дилрешӣ, дилафгорӣ.

**ДИЛХАРОШ** **دلخراش** ҷонкоҳ, ҷонгудоз, пурсӯзу гудоз, риққатангез: **нолаи дилхарош, оҳанги дилхарош**.

**ДИЛХАСТА** **دلخسته** хастадил, дилафгор, дилреш, ғамгин; ранҷидахотир.

**ДИЛХАСТАГӢ** **دلخستگی** хастадилӣ, дилрешӣ, ранҷидахотирӣ, дилафгорӣ.

**ДИЛХИҶИЛ** **دلخجل** он ки аз кору рафтори худ дар хиҷолат аст, хиҷолатманд.

**ДИЛХИҶИЛӢ** **دلخجلی** хиҷолатмандӣ; ташвиш; хавотирӣ.

**ДИЛХОСТ** **دلخواست** *ниг.* **дилхоҳ**.

**ДИЛХОСТА** **دلخواسته** *ниг.* **дилхоҳ**.

**ДИЛХОҲ** **دلخواه** 1. он чи хости дил аст, мувофиқи табъи дил; чизи дилҷӯю дилкаш: **арӯси дилхоҳ, дӯсти дилхоҳ, ба таври дилхоҳ, ба қадри дилхоҳ; натиҷаи дилхоҳ** натиҷаи хубу матлуб; **бо дилхоҳи худ** ба ихтиёри худ, бо майлу хоҳиши худ. 2. *маҷ.* маҳбуба, маъшуқа.

**ДИЛХУН** **دلخون** сахт ғамгин, ниҳоят андӯҳгин; дилхаста, озурдадил: **дилхун будан; дилхун шудан // дилхун гаштан (гардидан)** а) сахт хафа (зиқ) шудан; азоб кашидан (*асосан рӯҳан*); б) ғаму ғусса хӯрдан.

**ДИЛХУНУК** **دلخنک** *ниг.* **дилсард**; **дилхунук шудан** *аз касе ё чизе* нисбат ба касе ё чизе берағбат, беҳавсала ё бепарво шудан; сард шудани меҳри касе ба касе ё чизе, дилсард шудан.

**ДИЛХУНУКӢ** **دلخنکی** дилхунук будан; дилхунук шудан; дилмондагӣ, дилсардӣ; нохушие, ки сабаби тарки алоқа шудааст.

**ДИЛХУШ** **دلخوش** хурсанд, хушнуд, хушҳол, шодмон: **дилхуш кардан, дилхуш шудан**.

**ДИЛХУШӢ** **دلخوشی** 1. хурсандӣ, хушнудӣ, вақтхушӣ: **дилхушӣ кардан**. 2. мояи дилхушӣ; он чи кас ба он дилбастагӣ дорад; **бо дилхушӣ // ба дилхушӣ** хушнудона, хушӣ ба хушӣ, ризомандона.

**ДИЛХУШКУНАНДА** **دلخوش‌کننده** *сифати феълии замони ҳозира аз* **дилхуш кардан;** фараҳбахш, хурсандибахш, хушнудкунанда.

**ДИЛҲАЗИН** **دلحزین** ғамгин, андӯҳгин, дилхиҷил.

**ДИЛЧАСП** **دلچسپ** дилнишин, дилпазир, хушоянд, мақбул, марғуб; форам, дилкаш; ҷозибадор: **ашъори дилчасп, ташбеҳи дилчасп, услуби дилчасп, суруди дилчасп, садои дилчасп**.

**ДИЛЧАСПӢ** **دلچسپی** дилнишинӣ, дилпазирӣ, дилчасп будан.

**ДИЛЧОК** **دلچاک** *ниг.* **дилафгор**.

**ДИЛҶАВОН** **دلجوان** пири рӯҳан ҷавон, барнодил; *муқоб.* **дилмурда: пири дилҷавон, мӯйсафеди дилҷавон**.

**ДИЛҶАЗИР** **دل جزیر** *лаҳҷ.* дилафгор, дилхароб.

**ДИЛҶАМЪ** **دلجمع** *гуфт.* хотирҷамъ, осудахотир: **дилҷамъ будан аз чизе**.

**ДИЛҶАМЪӢ** **دلجمعی** *гуфт.* осуда будани хотир; тасаллои дил.

**ДИЛҶАМЪОНА** **دلجمعانه** *гуфт.* хотирҷамъона, осудахотирона.

**ДИЛҶӮ(Й)** **دلجو(ی)** 1. дилкаш, дилхоҳ, дилчасп, хубу марғуб: **баҳори дилҷӯ, оҳанги дилҷӯ, савти дилҷӯ, ёри дилҷӯ**. 2. тасаллобахш, дилбардор.

**ДИЛҶӮЁНА** **دلجویانه** меҳрубонона, навозишкорона.

**ДИЛҶӮӢ** **دلجوئی** дилбардорӣ; меҳрубонӣ, навозиш; тасаллодиҳӣ; **дилҷӯӣ кардан (намудан)** дилбардорӣ кардан, тасалло бахшидан; меҳрубонӣ (навозиш) кардан.

**ДИЛШИКАН** **دل‌شکن** *кит.* ғамангез, нохушиовар, номатбӯъ.

**ДИЛШИКАСТА** **دل شکسته** дилозурда, маъюс, навмедшуда, рӯҳафтода; ғамгин.

**ДИЛШИКАСТАГӢ** **دل‌شکستگی** дилозурдагӣ, маъюсӣ; ғамгинӣ.

**ДИЛШИКОР** دل شکار *мач.* дилрабо, дилфиреб, мафтункунанда.

**ДИЛШИКОРӢ** دل‌شکاری *мач.* дилрабоӣ, дилфиребӣ.

**ДИЛШОД** دلشاد 1. дилхуш, хушҳол, хушнуд, хурсанд, шодмон, хуррам: **дилшод кардан, дилшод шудан**. 2. хушнудона, хурсандона, хуррамона.

**ДИЛШОДӢ** دلشادی хурсандӣ, хушнудӣ: **айёми дилшодӣ**.

**ДИЛШОДКУНАНДА** دلشادکننده шодиовар, хурсандкунанда.

**ДИЛШОДОНА** دلشادانه хушнудона, фараҳманндона.

**ДИЛШУДА** دلشده *мач.* дилбохта, дилдода, ошиқ.

**ДИМ** دم ҳавое, ки нафаскаширо душвор мекунад, ҳавои нафастангкунанда: **шаби гарм ва дими тобистон**; **дим нишастан** *гуфт.* хомӯш нишастан; *муқ.* **дам нишастан**.

**ДИМНА** *а.* دمنه *кӯн.* 1. боқимондаи осори қадима, осори зисти мардум; харобаи биноҳои қадим, вайрона. 2. порутӯда, тӯдаи сангин, ахлоттеппа.

**ДИМОҒ** I *а.* دماغ бинӣ, машом: **ба димоғ гап задан**, **бӯи** *чизе* **ба димоғ расидан (задан)**.

**ДИМОҒ** II *а.* دماغ 1. мағз, мағзи сар. 2. *мач.* кайфият, ҳавсала; хоҳиш, табъ; **димоғи чоқ** *гуфт.* табъи хуш; **дилу димоғ** майлу хоҳиш, ҳавсала. 3. *гуфт.* такаббур, ғурур, каттагӣ; **бо димоғи сӯхта** бо табъи хира, бо дили хафа, ғамгинона; **димоғ кардан** *ба касе* қаҳру ғазаб кардан, ба касе хашмгин шудан; **димоғи** *касе* **сӯхтан** табъи касе хира шудан, хафа шудан, зиқ шудан, кайфи касе паридан; **димоғи** *касеро* **сӯзондан** табъи касеро хира кардан; **димоғи** *касе* **чоқ будан** хурсанд будан, хушвақт будани касе; **аз димоғ баромадан** аз хотирҳо дур шудан, аз ёд баромадан; **аз димоғ баровардан** аз ёд баровардан, фаромӯш кунонидан (*мас.,* машаққатеро); **ба димоғи** *касе* **халал расидан** аз ақл бегона шудан, ҷиннӣ шудан.

**ДИМОҒА** *а.* دماغه *ҷугр.* қисми ба даруни бахр ё кӯл даромадарафтаи хушкӣ.

**ДИМОҒБАЛАНД** دماغبلند ҳавобаланд, мутакаббир, калонгир.

**ДИМОҒӢ** دماغی 1. *мансуб ба* **димоғ**. 2. *кит.* фикрӣ, ақлӣ; **ҳамсадои димоғӣ** *збш.* овози ҳамсадое, ки бо иштироки холигии бинӣ ҳосил мешавад (*мас., н*).

**ДИМОҒОШУФТА** دماغ‌آشفته парешонхотир, девонаавзоъ.

**ДИМОҒПАРВАР** دماغ پرور тарбияткунандаи рӯҳу равон, таъминкунандаи осоиши рӯҳ.

**ДИМОҒСӮЗ** دماغ سوز сӯзонандаи димоғ: **дуди димоғсӯз**.

**ДИМОҒСӮЗӢ** دماغ سوزی хафагӣ, зиқӣ.

**ДИМОҒСӮХТА** دماغ سوخته хафа, зиқ, ғамгин, бедимоғ, хиратабъ.

**ДИМОҒСӮХТАГӢ** دماغ‌سوختگی хафагӣ, ғамгинӣ, бедимоғӣ, кайфпарида будан.

**ДИМОҒЧОҚ** دماغ‌چاق хурсанд, шодмон, дилхуш.

**ДИМОҒЧОҚӢ** دماغ‌چاقی хурсандӣ, шодмонӣ, дилхушӣ: **димоғчоқӣ кардан**.

**ДИМОР** *а.* دمار *кит.* 1. ҳалок, несту нобуд, маҳв. 2. дуд; ◊ **димор аз рӯзгори** *касе* **баровардан** ҷазои касеро додан; ҳалок кардан, куштан.

**ДИН** *а.* دین 1. эътиқод ба мавҷудияти қувваҳои фавқуттабиаи идоракунандаи олам, кеш, мазҳаб. 2. тариқ, роҳ; ойин, маслак.

**ДИНА** دینه рӯзи гузашта, дирӯз: **дина бегоҳӣ, дина пагоҳӣ, дина нисфишабӣ**.

**ДИНАКАК//ДИНАЯКАК** دینکک//دینیکک худи дина; чанд рӯзе пеш аз ин, андаке қабл аз ин.

**ДИНАМИКА** *ю.* دینمیکه *физ.* соҳаи механика, ки қонуни ҳаракати ҷисмҳоро вобаста ба қувваҳои ба онҳо таъсиркунанда меомӯзад.

**ДИНАМИКӢ** دینمیکی *марбут ба* **динамика**; пайваста, ба таври мутадовим.

**ДИНАМИТ** *ю.* دینمیت моддаи тарканда.

**ДИНАМО** *ю.* دینما 1. дастгоҳи табдили нерӯи барқ ба нерӯи механикӣ ё баръакс. 2. *ҷузъи пешини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънои* қувва: **динамометр, динамомошин**.

**ДИНАМОМЕТР** *ю.* دینامیتر *тех.* асбоби андо-

загирии қувваи механикӣ, қуввасанҷ.

**ДИНАРӮЗ** دینه روز дирӯз.

**ДИНАШАБ** دینه شب дишаб, шаби гузашта.

**ДИНАЯК** دینه یک *ниг.* **динакак**.

**ДИНБОВАР** دین‌باور диндор, мӯъмин, мутадайин.

**ДИНБОВАРӢ** دین باوری диндорӣ, диёнат.

**ДИНГИЛА** دنگیله **:дингила задан** *гуфт.* ҷастухез кардан ва лагад андохтани асп ва ё хар бо ҳар ду пои ақиб, ҷуфтак задан.

**ДИНДОР** دیندار он ки ба дин эътиқод дорад ва ба аҳкому усули он пайравӣ мекунад, мӯъмин, мутадайин.

**ДИНДОРӢ** دینداری диндор будан, эътиқод ба дин, худопарастӣ; тақводорӣ, порсоӣ.

**ДИНДОРОНА** دیندارانه аз рӯи диндорӣ; дорои хусусияти динӣ, мувофиқ ба дин.

**ДИНИЯ** دینیه *ниг.* **динӣ: зарурияти диния**.

**ДИНӢ** دینی *мансуб ба* **дин**: **маросими динӣ**.

**ДИНОАТ** *а.* دنائت *кит.* пастӣ, нокасӣ, сифлагӣ, пастфитратӣ.

**ДИНОВАР** دین آور *кит.* оварандаи дин, паёмбар.

**ДИНОЗАВР** *ю.* دنازور *биол.* ҷонвари хазандаи калонҷуссаи сусмормонанди давраи қадим.

**ДИНОР** *ю.* دینار 1. воҳиди пули баъзе кишварҳои арабӣ; пули майдаи Эрон, ки ба садяки риёл баробар аст. 2. *таър.* сиккаи тилло ё нуқра, ки дар замонҳои гуногун арзиши мухталиф дошт.

**ДИНОРБАХШ** دیناربخش *кит.* 1. бахшандаи динор, атокунандаи динор, яъне пулу сарват. 2. *маҷ.* саховатпеша, фароҳдаст.

**ДИНОРБОР** دینارباز *кит.* боранда ва нисоркунандаи динор.

**ДИНОРГОН** دینارگان *кит.* ба арзиши динор; гаронбаҳо.

**ДИНОРГУН** دینارگون *кит.* тиллоранг, зардчаранг, ба ранги динор.

**ДИНОРӢ** دیناری *марбут ба* **динор**, динооргун.

**ДИНОРСАНҶ** دینارسنج диноршумур; зарсанҷ, саррооф; заршинос, иёргир.

**ДИНПАЗИР** دین پذیر пазирандаи дин, қабулкунандаи дин.

**ДИНПАРАСТ** دین پرست *ниг.* **диндор**.

**ДИНПАРВАР** دین‌پرور пуштибони дин, ривоҷдиҳандаи дин.

**ДИНПАРВАРӢ** دین پروری пуштибонӣ аз дин, ҳимоя аз дин, ривоҷ додани дин.

**ДИНФУРӮШ** دین فروش он ки аз дини худ рӯ гардондааст; хиёнаткарда ба дини хеш.

**ДИНФУРӮШӢ** دین فروشی амали динфурӯш.

**ДИПЛОМ** *фр.* دیپلام 1. шаҳодатномаи расмӣ дар бораи тамом кардани мактаби олӣ ё миёнаи махсус; ҳуҷҷати расмӣ оид ба додани унвоне ё ягон дараҷаи илмӣ: **дипломи таҳсилоти олӣ, дипломи номзади илми тиб**. 2. ҳуҷҷати расмӣ (шаҳодатнома) иборат аз се дараҷа, ки ба ғолибони мусобиқаҳо, озмунҳо, намоишҳо *ва г.* дар бораи ишғол кардани се ҷои аввал дода мешавад: **дипломи дараҷаи якуми фестивал**.

**ДИПЛОМАТИЯ** *фр.* دیپلامتیه фаъолият ва усули корбарии ҳукумат тавассути сардори давлат ва идораҳои махсуси робитаҳои хориҷӣ дар ҷорӣ кардани сиёсати беруна ва байналхалқии давлат, инчунин ҳимояи манфиатҳои вай дар хориҷи кишвар.

**ДИПЛОМАТӢ** دیپلامتی *мансуб ба* **дипломатия**; **корпуси дипломатӣ** ҳайати намояндагии дипломатҳои муқими кишваре.

**ДИПЛОМДОР** دیپلامدار дорандаи диплом, соҳиби диплом: **мутахассиси дипломдор**.

**ДИПЛОМӢ** دیپلامی *мансуб ба* **диплом**; **кори дипломӣ** рисолаи таҳқиқотӣ, ки хатмкунандаи мактаби олӣ дар мавзӯи марбут ба ихтисоси худ таълиф мекунад.

**ДИПЛОМНАВИС** دیپلام‌نویس донишҷӯе, ки рисолаи дипломӣ менависад.

**ДИПЛОМНАВИСӢ** دیپلام‌نویسی амал ва кори дипломнавис.

**ДИРА** دیره *кит.* манзил, хона.

**ДИРАМ** *ю.* درم 1. тангаи нуқрагии қадим, сиккаи нуқра; пули танга; пул; **зи моҳӣ нашояд дирам хостан** (*зарб.*). 2. воҳиди пул дар

Ҷумҳурии Тоҷикистон, ки ба садяки сомонӣ баробар аст. 3. *кҳн.* воҳиди вазн, ки баробари 3,12 г. будааст.

**ДИРАМДОР** درم‌دار *кит.* пулдор; бадавлат.

**ДИРАМДӮСТ** درم‌دوست пулпараст; хасис, мумсик.

**ДИРАМЗАН** درم زن он ки пул сикка мезанад, саккок.

**ДИРАМРЕЗ** درم‌ریز *маҷ.* дасткушод, фароҳдаст, инъомгар, эҳсонкунанда, сахӣ.

**ДИРАМХАРИД** درم‌خرید *кит.* ғулом ё канизи ба пул харида, зархарид.

**ДИРАФШ** I درفش олати нӯгтези дастадоре, ки бештар мӯзадӯзон барои сӯрох кардани чарм ва гузаронидани сӯзан ба кор мебаранд, дарафш.

**ДИРАФШ** II درفش *кит.* парчам, ливо, байрақ: **дирафши ковиёнӣ, дирафши сурх**.

**ДИРАФШ** III درفش *кит.* дурахш, дурахшидан, тобандагӣ, дурахшиш.

**ДИРАФШИДАН** درفشیدن 1. дурахшидан, барқ задан, тобидан. 2. ларзидан; алвонҷ хӯрдани порчаи матоъ аз бод.

**ДИРАФШОН** درفشان дурахшон, равшан.

**ДИР-ДИР** دردر *калимаи тақлиди* овоз, ки як навъ ларзиши тезу пайиҳами баданро аз сармо, тарс ё беморие ифода мекунад: **дир-дир ларзидан**.

**ДИРЕКТОР** *лот.* دیریکتار сардори муассиса, идора ё мактаб, мудир, сарвар.

**ДИРЕКТОРӢ** دیریکتاری 1. *мансуб ба* **директор**: **маоши директорӣ**. 2. вазифа ва амали директор: **директорӣ кардан**.

**ДИРИЖАБЛ** *фр.* دیریژبل дастгоҳи парвозкунанда, ки дарунаш аз газ пур карда шуда, бо муҳаррик муҷаҳҳаз мебошад.

**ДИРИЖЁР** *фр.* دیریژیار он ки дирижёрӣ мекунад; роҳбари оркестр ё дастаи хор.

**ДИРИЖЁРӢ** دیریژیاری 1. роҳбарӣ кардан ба оркестр, ба дастаи хор, ансамбл *ва г.* ҳангоми таҳия ва иҷрои асари мусиқӣ. 2. *мансуб ба* **дирижёр**; вазифа ва амали дирижёр: **дирижёрӣ кардан**.

**ДИРИНГ-ДИРИНГ** درنگ‌درنگ *калимаи тақлиди овоз*, ки садои ноҷӯри асбобҳои мусиқии ториро ифода мекунад.

**ДИРОСАТ** *а.* دراست *кит.* 1. тадрис; таълим; сабақ додан ва сабақ гирифтан. 2. доноӣ.

**ДИРОЯТ** *а.* درایت *кит.* ақлу дониш; зиракӣ.

**ДИРРОС** درّاس *ниг.* **дир-дир; диррос задан** (**кардан**) ларзидан аз хунукӣ, тарс ё беморӣ.

**ДИРӮЗ** دیروز 1. рӯзи гузашта, дина: **дирӯз бегоҳӣ, дирӯз** (**пагоҳӣ**). 2. гузаштаи наздик; **дирӯз боз** аз дирӯз сар карда, аз дирӯз ин ҷониб, аз дирӯз то ҳол; **дирӯзи озод** тамоми рӯзи гузашта, як рӯзи дароз.

**ДИРӮЗА** دیروزه 1. *мансуб ба* **дирӯз**; рӯзи гузашта рӯйдода: **борони дирӯза, маҷлиси дирӯза, мулоқоти дирӯза, ҳодисаи дирӯза**. 2. *маҷ.* собиқ, пештара: **бандаи дирӯза, тифли дирӯза**; **нисбат ба дирӯза** назар ба рӯзи гузашта, дар муқоиса бо рӯзи гузашта.

**ДИРӮЗАКАК** دیروزکک *гуфт.* худи дирӯз; чанд рӯз пеш аз ин, андаке қабл аз ин.

**ДИРӮЗИНА** دیروزینه *мансуб ба* **дирӯз**; дирӯз рӯйдода, дирӯз воқеъшуда.

**ДИРӮЗӢ** دیروزی *ниг.* **дирӯза** 1.

**ДИРҲАМ** *ю.* درهم *ниг.* **дирам**.

**ДИРЪ** *а.* درع *кит.* зиреҳ, ҷавшан.

**ДИРЪПӮШ** درع پوش зиреҳпӯш.

**ДИСК** *ю.* دیسک 1. қурси тунук. 2. *варз.* қурси чӯбӣ, ки гирди он бо оҳан печонида шудааст ва ҳамчун асбоби ҳаво додан ба дурӣ ба кор меравад.

**ДИСКОТЕКА** *ю.* دیسکاتیکه 1. клуб ё тарабхонаи ҷавонони мусиқидӯст. 2. маҷмӯи қарта ва наворҳои мусиқӣ.

**ДИСОР** *а.* دثار либоси рӯ; ҷома.

**ДИСПАНСЕР** *фр.* دیسپنسیر *тиб.* муассисаи махсуси тиббӣ барои табобат ва пешгирӣ кардани баъзе бемориҳо бо роҳи муоинаи доимӣ: **диспансери бемориҳои пӯст, диспансери бемории сил**.

**ДИССЕРТАТСИЯ** *лот.* دیسیرتتسیه рисолаи илмӣ, ки барои гирифтани дараҷаи илмӣ таълиф шудааст: **диссертатсияи докторӣ**.

**ДИССИМИЛЯТСИЯ** **دیسیمیلیتسیه** *лот.* 1. тағйироте, ки монандии чизҳоро аз байн мебарад; фарқ пайдо кардан. 2. *збш.* як навъи тағйир ёфтани овозҳо ҳангоми нутқ, ки аз ду овози монанд ва ё якхелаи калима яке ба овози дигар бадал мешавад (*мас., анбор – амбор*).

**ДИСТИЛЛЯТСИЯ** **دیستیلیتسیه** *лот., ниг.* **тақтир**.

**ДИФЛО** *а.* **دفلا//دفلی** *кит., бот.* гиёҳи заҳрдоре, ки барои ҳайвонот марговар аст, харзаҳра.

**ДИФОЪ** *а.* **دفاع** мудофиа, ҳимоя: **дифои ватан, дифоъ кардан, рисолаи номзадӣ дифоъ кардан**.

**ДИФТОНГ** *ю.* **دیفتانگ** *збш.* ба ҳам пайваста омадани ду садонок дар як ҳиҷо.

**ДИФФЕРЕНСИАЛ** *лот.* **دیفیرینسئل** 1. *риёз.* асоситарин қисми хаттии афзоиши бузургии тағйирёбанда (функсия). 2. *тех.* механизми автомобил, трактор *ва г.,* ки ба воситаи он ду чархи ба як тир пайвасташуда бо суръатҳои гуногун гирд гашта метавонанд.

**ДИФФЕРЕНСИАЛӢ** **دیفیرینسئلی** 1. *риёз. мансуб ба* **дифференсиал**. 2. вобаста ба шароит фарққунанда.

**ДИФФУЗИЯ** *лот.* **دیفوزیه** *физ.* ба ҳам омехта шудани молекулаи як модда ба моддаи дигар дар натиҷаи ҳаракат бо таъсири гармӣ.

**ДИҲАНДА** **دهنده** 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **додан**. 2. супоранда, тақдимкунанда.

**ДИҲИШ** **دهش** 1. *исми феълӣ аз* **додан**. 2. *кит.* бахшиш, ато: **доду диҳиш**.

**ДИШАБ** **دیشب** шаби гузашта, дина шаб.

**ДИШАБА** **دیشبه** *гуфт. мансуб ба* **дишаб**; дишаб рӯйдода: **воқеаи дишаба, сӯҳбати дишаба**.

**ДИЯТ** *а.* **دیت** *кит.* хунбаҳо, товони хун.

**ДИЯТСИТОН** **دیت ستان** диятгир; қасосгир.

**ДӢ** **دی** *кит.* дина, дирӯз, рӯзи гузашта.

**ДОББА** *а.* **دابّه** *кит.* ҳайвони (чорпои) саворӣ ва боркаш; ҳайвон: **доббаи баҳрӣ**.

**ДОВ** **داو** 1. навбати гашт дар бозии шоҳмот ва нард; навбати бозӣ дар қимор. 2. зиёд кардани пули ба қимор мондашуда (сарқимор). 3. *кит.* даъво; иддао; ◊ **дову дастгоҳ** *гуфт.* а) асбобу анҷом, абзор, асбобу ускуна; б) *маҷ.* хонаву дар, чизу чора.

**ДОВАР** **داور** 1. *кит.* он ки одилона ҳукм мекунад, соҳиби адлу дод. 2. сифати Худо. 3. ҳакам дар бозиҳои варзишӣ; **ҳайати доварон** гурӯҳи ҳакамон, ки дар мусобиқаҳо ғолибонро муайян мекунанд.

**ДОВАРГОҲ** **داورگاه** маҳал ва ҷои довариву муҳокима.

**ДОВАРӢ** **داوری** 1. *кит.* одилона ҳукм кардан. 2. амалу вазифаи ҳакам. 3. *маҷ.* душманӣ, хусумат, низоъ.

**ДОВТАЛАБ** **داوطلب** талабгори гирифтани унвон ва мақоме дар мусобиқаю озмунҳо; бо майлу иродаи худ анҷоми кореро ба ӯҳда гирифта.

**ДОВТАЛАБӢ** **داوطلبی** талабгорӣ, довталаб будан.

**ДОВТАЛАБОНА** **داوطلبانه** ҳамчун довталаб, ба сифати талабгор, бо хоҳиш ва иродаи худ.

**ДОГМА** *ю.* **داگمه** таълимот ё ақидае, ки бидуни таҳқиқ аз рӯи эътиқоди кӯр-кӯрона барои ҳамаи замон ва шароити таърихӣ ҳамчун ҳақиқати бебаҳсу тағйирнопазир қабул карда мешавад.

**ДОГМАТИЗМ** *ю.* **داگمتیزم** тарзи фикр ва муҳокимаронии ғайританқидӣ дар асоси догма.

**ДОГМАТИКӢ** **داگمتیکی** *мансуб ба* **догматизм**: **тафаккури догматикӣ**.

**ДОҒ** **داغ** 1. сахт тафсонидашуда, гудохта; сӯзон, хеле гарм: **равғани доғ**. 2. нишона ва лаккае, ки дар ҷое ё чизе мондааст (*мас., нишонаҳои захм ва ҷароҳат дар бадан, лаккаи равған ё чирк дар либос ва г.*), асар, нақш; **доғи бадномӣ** асари бадномӣ, нишонаи шармандагӣ. 3. ҷои тамға, ки бо оҳани тафсон ба рони чорпоёни гала зада шудааст; тамғае, ки дар қадим ба даст, пешонӣ ё тахтапушти бандиёну ғуломон зада мешуд. 4. *маҷ.* ғаму андӯҳ, аламу ҳасрати сахт ва азоби қалбӣ, ки аз марги фарзанд ё волидайн, ҳиҷрону фироқ ё рашки касе пеш меояд: **доғи фарзанд, доғи модар, доғи фироқ, доғи ҳаҷр, доғи ҳиҷрон**; **дарду доғ дидан** ҳасрати сахт кашидан, алами фироқ ё марги каси наздики худро аз сар гузаронидан; **доғи** *касеро* **тоза кардан** ғаму ҳасрати фаромӯшшудаи касеро

боз ба хотир овардан. 5. *маҷ*. бадномӣ, айб; нанг. 6. *тиб*. нишонаҳои гуногунранг дар рӯи пӯсти инсон, ки бо иллате пайдо мешавад; **доғи кунҷитак** *ниг.* **кунҷитак**; **доғи нағзак** *ниг.* **нағзак**; **доғи обила** *ниг.* **обила**; **доғи нағзакдор** обиларӯй; **доғ кардан** а) лаккадор кардан; чиркин кардан; б) тафсондан, гудохтан (равғанро); **доғ шудан** а) гудохта шудан, тафсонда шудан; б) аз шиддати дард сӯхтан (*махсусан аз дарди ишқ ё орзуи висол*); ғусса хӯрдан (*аз ҳасаду рашк*). 7. он чи таваҷҷӯҳ ва диққати ҳамагонро ҷалб намуда, боиси баҳсу мунозираҳои шадид мегардад.

**ДОҒГАР** داغگر он ки ба ҳайвонот ва асирон тамға мезанад, тамғагузоранда, тамғазан.

**ДОҒГАҲ** داغگه *ниг.* **доғгоҳ**.

**ДОҒГИРИФТА** داغ گرفته доғдор, дорои доғу нишонаҳои гуногун, ки болои чизе пайдо мешавад, лаккадор.

**ДОҒГОҲ** داغگاه ҷое, ки ба аспу шутур *ва г.* тамға мезананд.

**ДОҒДИДА** داغدیده ғамдида, ғамзада, андӯҳгин.

**ДОҒДИЛ** داغدل *маҷ.* дилафгор, дилреш; ғамгин, андӯҳгин.

**ДОҒДОҒ** داغ داغ 1. сӯзон будан, дар ҳоли доғ будан, ҳарорати зиёд доштан. 2. худнамоӣ кардан, чизеро бо ҳавас нишон додан.

**ДОҒДОР** داغ دار 1. дорои доғ. 2. *маҷ.* бо ғаму андӯҳ, он ки ба бадбахтие гирифтор шудааст.

**ДОҒЗАН** داغ زن *ниг.* **доғгар**.

**ДОҒӢ** داغی 1. доғ будан, дорои гармии зиёд; нишондор, доғдор. 2. *ниг.* **сӯхтанӣ**.

**ДОҒКАРДА** داغ کرده 1. дорои нишони доғ. 2. *маҷ.* ғулом, банда.

**ДОҒОБ** داغآب хате, ки баландтарин сатҳи обро дар ҷӯю дарё, обгир, кӯлу бандҳои об нишон медиҳад.

**ДОҒОҲАН** داغ آهن оҳани доғ, оҳане, ки ба василаи он доғ мегузоранд.

**дод** داد *асоси замони гузашта аз* **додан**.

**ДОД I** داد 1. бахшиш, ато; инъом. 2. адл, инсоф, адолат; **дод густурдан** адлу инсоф пойдор кардан, адолат ба кор бурдан; **дод додан** қатъи низоъ кардан; адолат ба кор бурдан, ҳукм ба тарафи ҳақ кардан; **доди** *касеро* **додан** шафқат намудан ба касе, адлу инсоф ба кор бурдан нисбат ба касе; **дод ёфтан** аз адлу инсоф баҳравар шудан; **дод кардан** адлу адолат кардан, инсоф кардан; **дод парвардан** адл кардан, адолат кардан; **дод хостан** додхоҳӣ кардан, додрасӣ талаб кардан; инсоф талабидан. 3. ростӣ; ҳақиқат; ◊ **доду диҳиш** бахшиш; саховат, хайру эҳсон; **доду ситад** доду гирифт; **дод гирифтан** *ниг.* **дод ситондан**; **доди** *чизе* **додан** а) ба чизе аҳамияти махсус додан, бисёр машғул шудан бо чизе; дар коре аз ҳад гузаштан, кореро аз ҳад гузарондан; кореро ба ниҳояти дараҷа расондан; б) насиба додан, баҳрабар кардан; **доди сухан (суханварӣ) додан** беҳтарин каломи бадеӣ офаридан; суханварӣ кардан, дар калом фасоҳату балоғат ба кор бурдан; **дод ситондан** интиқом гирифтан, қасос гирифтан; **доди сухан ҷустан** дар суханронӣ маҳорат нишон додан, суханварӣ талаб кардан, дар сухан маҳорат талаб намудан.

**ДОД II** داد 1. фиғон, нола; шикоят. 2. арзи касеро шунидан; **ба дод овардан** *касеро* ба танг овардан; касеро сахт азоб додан; **ба дод омадан** аз дасти касе (аз ҷаври касе) ба танг омадан; аз зулму бедодгарии касе ба ҷон сер шудан. 3. *калимаи нидо* вой! фарёд! (*изҳори таассуф*); **доду фарёд** фиғону нолаи шикоятомез; **дод гуфтан (задан)** фарёд кардан; **ба доди** *касе* **расидан** шикояти касеро ба эътибор гирифтан.

**ДОДА** داده *сифати феълии замони гузашта аз* **додан**: **дода шудан** *ба чизе* мафтун шудан; мубтало (гирифтор) шудан.

**ДОДАГӢ** دادگی *шакли дигари сифати феълии замони гузашта аз* **додан: одами хабар додагӣ**.

**ДОДАН** دادن 1. ба ихтиёри касе вогузоштан, супурдан: **ба мактаб додан, ба дасти** *касе* **додан** (*чизеро*); бахшидан, ато кардан: **зиндагӣ додан, ҳаёт додан, шифо додан**. 2. *маҷ.* ба шавҳар додан, ба қайди никоҳи касе даровардан (-и духтаре). 3. *маҷ.* гуфтан: **салом додан, дашном додан, ҳақорат додан**. 4. ниҳодан, гузоштан; соҳиб кардан: **лақаб додан, ном додан, унвон додан**. 5. баровардан: **садо додан (-и дойра)**, **овоз додан** а) садо баровардан (*мас., барои худро маълум кардан*

*дар торикӣ*); б) раъйи худро баён намудан вақти интихобот, раъйпурсӣ ё ба овоз мондани масъалае, раъй додан. 6. барпо кардан, оростан: **зиёфат додан**, **тӯй додан**. 7. *чун феъли ёридиҳанда таркибҳои гуногуни феълӣ месозад*: **анҷом додан, бой додан, ваъда додан, сар додан, тан додан, ҷо додан** *ва г.* 8. *ҳамчун феъли ёридиҳанда дар таркибҳои феълиҳолӣ маънои барои шахси дигар иҷро шудани амалеро ифода мекунад:* **фаҳмонда додан, хонда додан, захр додан**; **маъно додан** маъноеро ифода кардан, маъноеро фаҳмондан; **розигӣ додан** изҳори розигӣ кардан; **ҷон додан** а) ҷон нисор кардан, ҷонро фидо кардан; б) ҷон супурдан, мурдан: **бемор дар нисфи шаб ҷон дод**; в) *киноя аз* ҷон бахшидан, зинда кардан: **канали нав ба заминҳои мурда ҷон дод**.

**ДОДАНӢ** دادنی *сифати феълии замони оянда аз* **додан**; додан хостан; он чи бояд дода шавад.

**ДОДАР** دادر 1. писари як падару модар нисбат ба писару духтари дигари онҳо, бародар; бародари хурдӣ, уко; **додари айнӣ // додари зоида // додари ҳамхун // додари ҳамтан** бародари аз як падару модар рӯида нисбат ба дигаре, бародари модаряк; **додари сабабӣ** додархонд. 2. *маҷ.* дӯст, ҷӯра, рафиқи наздик (*одатан ҳамчун мухотаб дар муроҷиат ба марди бегона ба кор мебаранд*); **додари қиёматӣ** додархонди якумрӣ; дӯсти ниҳоят наздик.

**ДОДАРАК** دادرک *шакли тасғир ва навозишии* **додар**.

**ДОДАРАРӮС** دادرعروس додари арӯс ё зан нисбат ба хешони домод ё шавҳар.

**ДОДАРЗОДА** دادرزاده фарзанди бародар, бародарзода.

**ДОДАРӢ** دادری 1. *мансуб ба* **додар**; бародарӣ. 2. *маҷ.* меҳрубонӣ, самимият.

**ДОДАРОНА** دادرآنه ба мисли додар, ҳамчун додар, бародарона, бародарвор.

**ДОДАРХОНД(А)** دادرخواند//دادرخوانده марде, ки аз тарафи дӯсте ба бародарӣ баргузида шудааст, он ки бародар хонда шудааст, бародархонд.

**ДОДАРШӮЙ** دادرشوی додари шавҳар нисбат ба зан, бародаршӯй.

**ДОДБАХШ** دادبخش *кит.* 1. додгар, оди. 2. *сифати* Худо.

**ДОДБАХШӢ** دادبخشی боадолатӣ, адолатпешагӣ, рафтори одилона.

**ДОДБЕГӢ** دادبیگی *таър.* амалдоре, ки ҳаллу файсалаи мурофиаи мардум ба ӯ вогузор карда мешуд.

**ДОДВАР** دادور *кит.* додрас, одил.

**ДОДГАР** دادگر 1. *кит.* одил, адолатпеша. 2. *сифати* Худо. 3. *кӯҳ.* қозӣ.

**ДОДГАРӢ** دادگری 1. *мансуб ба* **додгар**; адлу инсоф кардан. 2. одилӣ, адолатпешагӣ.

**ДОДГОҲ** دادگاه *ниг.* **суд; додгоҳи ҳарбӣ** суди ҳарбӣ.

**ДОДГОҲӢ** دادگاهی *мансуб ба* **додгоҳ**; кор ё чизе, ки ба додгоҳ тааллуқ дорад.

**ДОДГУСТАР** دادگستر одил, адолатпеша, адолатпарвар, додгар.

**ДОДГУСТАРӢ** دادگستری 1. *ниг.* **додгарӣ**. 2. *ниг.* **адлия**.

**ДОДГӮ** دادگو 1. фарёдкунанда, ба ёрӣ даъваткунанда. 2. *кит.* адолатхоҳ, додҷӯ.

**ДОДГӮЙ** دادگوئی 1. доду фарёд. 2. адолатҷӯӣ, додхоҳӣ, додҷӯӣ.

**ДОДЗАНАНДА** دادزننده *ниг.* **додгӯ**.

**ДОДЗАНӢ** دادزنی *ниг.* **додгӯӣ**.

**ДОДНОМА** دادنامه 1. ҳалномаи суд, қарори маҳкама ва додгоҳ. 2. шикоят, шикоятнома. 3. қонуннома.

**ДОДО** دادا *ниг.* **дадо**.

**ДОДОР** دادار *кит.* адолатпеша, одил (*сифати Худо*).

**ДОДОФАРИД** دادآفرید 1. *кит.* яке аз лаҳнҳои мусиқии қадими эронӣ. 2. *маҷ.* овози хуш.

**ДОДОФАРИН** دادآفرین парварандаи адолат (*сифати Худо*).

**ДОДПАНОҲ** دادپناه адолатпаноҳ, пуштибони адолат (*сифати Худо*).

**ДОДПАРАСТ** دادپرست адолатпараст, хоҳони додгустарӣ, пуштибони адолат.

**ДОДПАРВАР** دادپرور *ниг.* **додвар**.

**ДОДПАРВАРӢ** دادپروری додпарвар будан, адолатпарварӣ, одил будан.

**ДОДПОК** دادپاک одили комил, он ки адолатро пурра ва комилан риоя мекунад.

**ДОДРАС** دادرس фарёдрас; дастгири мазлумон, мададгори ҷабрдидагон.

**ДОДРАСӢ** دادرسی ба фарёди касе расидан, фарёдрасӣ; амали додрас.

**ДОДСАРО(Й)** دادسرا(ی) *кит.* додистон, маҳалли иҷрои адолат, ҷои доварӣ.

**ДОДСИТОН** دادستان *ниг.* **прокурор**.

**ДОДСИТОНӢ** دادستانی *ниг.* **прокуратура**.

**ДОДУГИРИФТ** دادوگرفت мубодила; муомила; харидуфурӯш, савдо: **додугирифт доштан бо** *касе*, **додугирифт кардан**.

**ДОДУСИТАД** دادوستد *ниг.* **додугирифт**.

**ДОДХОҲ** دادخواه 1. адолатхоҳ, адолатталаб; шикояткунанда аз зулм. 2. одил, додрас, фарёдрас. 3. *таър.* амалдори аморати Бухоро, ки вазифааш ба амир расонидани арзу шикояти додхоҳон ва ба онҳо расонидани ҷавоби амир буд.

**ДОДХОҲӢ** دادخواهی адолатхоҳӣ, адолатталабӣ, инсофҷӯӣ; шикоят аз зулм; **аризаи додхоҳӣ** аризаи шикоятӣ аз зулму ҷавре; **додхоҳӣ кардан** шикоят кардан барои дафъи зулм.

**ДОДҶӮ** دادجو *ниг.* **додхоҳ** 1.

**ДОИМ** *а.* دائم ҳамеша, мудом, ҳама вақт, ҷовидон.

**ДОИМАН** *а.* دائماً ба таври доимӣ, ҷовид, ба таври абадӣ.

**ДОИМБАҲОР** دائم‌بهار *ниг.* **ҳамешабаҳор**.

**ДОИМИЯТ** *а.* دائمیت ҷовидӣ, пойдорӣ.

**ДОИМӢ** دائمی 1. ҳамешагӣ; *муқоб.* **муваққатӣ: кори доимӣ**, **назорати доимӣ**, **манзили доимӣ**. 2. ивазнашаванда, тағйирнаёбанда; **узви доимӣ** узви тағйирнаёбанда, узви ҳамеша; **намояндаи доимӣ** шахси расмие, ки бо маъмурияте барои муддати тӯлонӣ ба ҷое фиристода мешавад ва муқими он ҷо мегардад. 3. ба таври ҳамешагӣ, доиман; **ба таври (тариқи) доимӣ** ба таври ҳамешагӣ; умрбод, абадӣ; **бузургии доимӣ** андозае, ки дар рафти ягон ҷараёни техникӣ қимати худро собит нигоҳ медорад; *муқоб.* **бузургии тағйирёбанда**; **ҷараёни барқи доимӣ** *физ.* ҷараёни барқи тағйирнаёбанда, ҷараёни барқи собит.

**ДОИМО** دائما ҳамеша, ҳама вақт.

**ДОИР** *а.* دائر 1. даврзананда, гардон, чархзананда. 2. вобаста, мутааллиқ; оид; **доир ба...** вобаста ба..., мутааллиқ ба...; дар бораи..., оид ба...; **доир кардан** а) ба ҳаракат даровардан, ба кор андохтан; фаъол кардан; б) барпо кардан, шурӯъ ба кор кардан, ба фаъолият оғоз кардан.

**ДОИРА** I *а.* دائره 1. хати гирде, ки бо паргор кашида мешавад. 2. сатҳе, ки хати гирд онро иҳота кардааст. 3. ҳалқа, давра; маҳфил. 4. *маҷ.* гурӯҳи одамоне, ки манфиат ва касбу корашон як аст: **доираҳои расмӣ, доираҳои тиҷоратӣ**, **доираҳои ҳарбӣ**, **доираҳои ҳолдон**. 5. ҳад, ҳудуд: **дар доираи шаҳр будани корхона, аз доираи вазифа берун будани коре**. 6. *дар ибораҳои истиоравӣ ба маънои* дараҷаи фарогирӣ, андозаи дарбаргирии чизе *истеъмол мешавад:* **доираи фаъолият**, **доираи дониш**, **доираи фаҳмиш**, **танг будани доираи фаъолияти** *касе*; **доираи адабӣ** муҳити адабӣ; **доираи одоб** ҳадди риояти одоб; **доираи назар** дараҷаи иҳотаи дониш, савияи фаҳм, ҷаҳонбинӣ; **аз доирае баромадан** аз қатори... баромадан; аз муҳите хориҷ шудан; **ба доирае даромадан** ба гурӯҳе дохил шудан, ба маҳфиле даромадан.

**ДОИРА** II *а.* دائره *ниг.* **дойра**.

**ДОИРАВОР** دائره‌وار *ниг.* **дойравор**.

**ДОИРАГӢ** دائره‌گی *ниг.* **дойрагӣ**.

**ДОИРАЗАН** دائره‌زن навозандаи доира.

**ДОИРАКАШ** دائره‌کش *ниг.* **дойракаш**.

**ДОИРАМОНАНД** دائره‌مانند доирашакл.

**ДОИРАНАВОЗ** دائره‌نواز *ниг.* **дойразан, дойрадаст**.

**ДОИРАНАВОЗӢ** دائره‌نوازی *ниг.* **дойразанӣ, дойрадастӣ**.

**ДОИРАТУЛМАОРИФ** *а.* دائرت‌المعارف *ниг.* **донишнома**.

**ДОИРАШАКЛ** دائره‌شکل гирд, гирда, мудаввар; ҳалқамонанд.

**ДОИЯ** *а.* داعیه *кит.* 1. хоҳиш, ирода; қасду оҳанг. 2. даъво, иддао. 3. сабаб, боис, мӯҷиб.

**ДОӢ** I *а.* داعی 1. *кит.* дуогӯй, дуокунанда. 2. *кҳн.* он ки дар байни пайравони дину оини дигар таблиғоти динӣ мебарад (*ба нафъи дину мазҳаби худ*), он ки дигаронро ба дину оини худ даъват мекунад. 3. *маҷ.* камина, банда, ман (*одатан муаллиф барои изҳори хоксории худ менависад*).

**ДОӢ** II دایی *кит.* 1. *ниг.* **доя**. 2. тағо, додари модар.

**ДОЙРА** *а.* دایره асбоби мусиқии зарбӣ, ки ба як тарафи чанбари чӯбин пӯсти пашмаш тарошидаро таранг мекашанд ва менавозанд, даф; ◊ **ба дойраи** *касе* **бозӣ кардан (рақсидан)** аз рӯи нишондоди касе кору рафтор кардан; зери таъсири касе будан.

**ДОЙРАБАЗМ** دایره بزم *ниг.* **базм (-и дойрагӣ)**.

**ДОЙРАВОР** دایره‌وار ба монанди дойра, мисли дойра.

**ДОЙРАГӢ** دایرگی *мансуб ба* **дойра**: **базми дойрагӣ**.

**ДОЙРАДАСТ** دایره‌دست он ки дойра мезанад, навозандаи дойра.

**ДОЙРАДАСТӢ** دایره‌دستی ҳунар ва шуғли дойрадаст; навохтани дойра.

**ДОЙРАЗАН** دایره‌زن *ниг.* **дойрадаст**.

**ДОЙРАЗАНӢ** دایره‌زنی *ниг.* **дойрадастӣ**.

**ДОЙРАКАШ** دایره‌کش устое, ки ба дойра пӯст мекашад.

**ДОЙРАНАВОЗ** دایره‌نواز *ниг.* **дойрадаст**.

**ДОЙРАНАВОЗӢ** دایره‌نوازی *ниг.* **дойрадастӣ**.

**ДОЙРАХАБАР** دایره‌خبر 1. он ки ба базму тӯйҳо садои мусиқиро шунида, барои тамошои рақсу суруд меравад: **тамошобини дойрахабар**. 2. он ки ба базму тӯй *ва г.* бе даъват меравад: **меҳмони дойрахабар**.

**ДОКА** داکه навъи матои тунуки нафис, ки аз нахи пахта бофта мешавад: **дока барин сафед**, **рӯмоли (қарси) дока**.

**ДОКАГӢ** داکگی аз дока дӯхташуда, аз дока тайёр шуда: **даҳонбанди докагӣ**.

**ДОКАПЕЧ** داکه‌پیچ бо дока печонида, бо тасмаи докагӣ печонида: **докапеч кардан**.

**ДОКТОР** *лот.* داکتار 1. *ниг.* **духтур**. 2. дараҷаи олии илмӣ, ки ба шахси дифоъкардаи рисолаи докторӣ дода мешавад; он ки соҳиби дараҷаи докторӣ аст: **доктори илми филология**, **доктори илми таърих**.

**ДОКТОРАНТ** *лот.* داکتارنت он ки барои тайёр кардани рисолаи докторӣ ба муассисаи илмие вобаста карда шудааст (*ба мӯҳлати муайян*).

**ДОКТОРАНТУРА** *лот.* داکتارنتوره тартиби муайяни тайёр кардани докторҳои илм дар назди муассисаҳои илмӣ ва таълимӣ.

**ДОКТОРӢ** داکتاری *мансуб ба* **доктор**; **рисолаи докторӣ** асари илмӣ, ки барои гирифтани дараҷаи доктори илм таълиф шудааст.

**ДОҚЁНУС//ДОҚИЁНУС** داقیانوس *ниг.* **дақёнус**.

**ДОҚЁНУСӢ** داقیانوسی *ниг.* **дақёнусӣ**.

**ДОЛ** I دال 1. *ҳарфи даҳуми алифбои арабии тоҷикӣ, ки дар алифбои кириллии тоҷикӣ муодили «д» аст*; **доли абҷад** ҳарфи чоруми калимаи абҷад; **доли мӯҳмала** (*ё* **ғайри манқута)** доли бенуқта – номи ҳарфи د дар алифбои арабии тоҷикӣ, ки агар ба болои он як нуқта гузошта шавад, ҳарфи ذ (зол) ҳосил мешавад. 2. *киноя аз* хамидагӣ, каҷии қад; **ду дол** *киноя аз* зулфони хамидаи маъшуқа; **дол шудан** хамидан, хамидақомат шудан.

**ДОЛ** II دال **:долу дарахт** растанӣ, наботот.

**ДОЛ** III دال **:долу зарб** ҷӯшу хурӯш, авҷи коре: **дар айни долу зарби кор**.

**ДОЛ(Л)** *а.* دال *кит.* далолаткунанда; раҳнамо, ҳодӣ.

**ДОЛАК** دالک *ниг.* **дорак**.

**ДОЛЛАР** *англ.* دالّر воҳиди пули Иёлоти Муттаҳидаи Амрико ва баъзе давлатҳои дигар, ки ба сад сент тақсим мешавад.

**ДОЛОН** دالان роҳрави болопӯшида; гузаргоҳи болопӯшида; даҳлез.

**ДОМ** I دام 1. олате, ки бо он ҷонваронро сайд мекунанд *аз қабили* қапқон, каманд, тӯр *ва г.*: **доми бедона, дом гузоштан**. 2. банд, қайд; *ба тариқи истиора:* **доми бало, доми ғафлат, доми тазвир, доми фитна**; **ба дом афтодан** ба

банд афтодан; дастгир шудан; ⌑ **ба (дар) доми** *касе* **афтодан** мутеи касе шудан; ба таъсири касе мондан (*аз макру фиреби ӯ дар ғафлат монда*); фиреби касеро хӯрдан; **ба доми худ кашидан // ба доми худ даровардан** касеро мутеи худ кардан, ба зери таъсири худ даровардан (*бо фиребу найранг*).

**ДОМ** II دام **:дому дарак** *гуфт.* хабар, огоҳӣ; *муқ.* **бедому дарак шудан**.

**ДОМ** III دام ҳайвони ваҳшии алафхӯри ғайри даранда (*мисли оҳу, гавазн, бузи кӯҳӣ ва ғ.*), ҷонвари хонагӣ *монанди гов, гӯсфанд, буз, асп ва ғ.*); **дому дад**.

**ДОМАН** دامن 1. қисми поёнии либос: **домани курта**, **домани пӯстин**, **домани ҷома: офтобро бо доман пӯшида намешавад** (*мақ.*). 2. миқдори чизе, ки дар доман мегунҷад; **доман-доман** хеле зиёд, ниҳоят бисёр. 3. канору ҳошияи ҳар чиз; қисми охири ҳар чиз, domaна: **домани биёбон, домани гулзор, домани дашту саҳро**; **домани кӯҳ** *ниг.* **домана; домани осмон // домани уфуқ** чашмраси уфуқу осмон, ки ба назари бинанда канори онҳо барин менамояд; **дар домани водӣ** дар қисми охири водӣ, дар баромадгоҳи водӣ; **то домани баҳр** то лаби баҳр, то канори баҳр; **доман паҳн кардан** ҷой гирифтан, фаро гирифтан, воқеъ гаштан; **домани** *касе ё чизеро* **раҳо насохтан // домани** *касе ё чизеро* **сар надодан** тарки алоқа накардан аз касе; аз баҳри чизе нагузаштан; ҷудо нашудан аз касе ё чизе; **домани** *касеро* **гирифтан** а) аз паси касе рафтан, пайравӣ кардан ба касе; ба касе илтиҷо бурдан; б) даъвогар шудан, муддаӣ будан; касеро гунаҳгор шумурдан; **домани** *касе* **тар будан** фосиқ, фоҷир будан; бадном будан; **домани** *касеро* **бо чормағзи пуч пур кардан** касеро фиреб додан бо ваъдаи хушку холӣ ё гапҳои дигар; **домани чизе васеъ(тар) гардидан** вусъат пайдо кардан, инкишоф ёфтан; **домани ҳиммат барзадан** камари ҳиммат бастан, ҷаҳд кардан, бо кӯшишу ғайрат ба коре сар кардан; **оташи чизеро доман задан** ҳисси чизеро дар касе бедор кардан; касеро ба коре таҳрик кардан; **аз домани** *касе ё чизе* **даст кашидан (бардоштан)** тарк кардан, аз баҳри чизе ё касе гузаштан; **ба доман парвардан** (**парварондан**) бо меҳр парваридан; **чанг ба домани чизе задан** аз пайи чизе шудан; ба коре часпидан; **дасти ману домани ту** (*мақ.*) дар мавриди ба исрор ёрию мадад ё паноҳ талабидан ё узри гуноҳ хостан аз касе гуфта мешавад.

**ДОМАНА** I دامنه он чи монанди доман аст, канора, ҳошия: **доманаи дашт**, **доманаи беша**; **доманаи кӯҳ қ**исми поёни кӯҳ, ки то замини тахт тӯл мекашад, кӯҳдоман.

**ДОМАНА** II دامنه *тиб.* бемории гузарандаи арақӣ, ҳасба, тиф.

**ДОМАНАДОР** دامنه‌دار 1. васеъ, фарох. 2. *маҷ.* думболадор, давомдор; тӯлонӣ: **барномаи доманадор**, **баҳси доманадор**.

**ДОМАНАФШОНӢ** دامن‌افشانی *маҷ.* аз коре ё чизе канора гирифтан, канораҷӯӣ.

**ДОМАНБАСАР** دامن‌بسر *маҷ.* берӯ, бешарм, беҳаё.

**ДОМАНГИР** دامن‌گیر 1. *маҷ.* монеъ, боздоранда аз коре, мамониаткунанда дар коре. 2. *маҷ.* даъвогар, муддаӣ аз касе барои чизе: **домангир шудан**. 3. *маҷ.* **хурдсол, дар доман парваришёфта**: **тифли домангири ман охир гиребонгир шуд** (*мақ.*).

**ДОМАНДАРОЗ** دامن‌دراز либосе, ки домани он кашолу дароз аст.

**ДОМАНКАШ** دامن‌کش раҳсипор, раванда; **доманкаш шудан** роҳ рафтан бо нозу такаббур; равон шудан, раҳсипор шудан, азми сафар намудан.

**ДОМАНКАШОН** دامن‌کشان *кит.* хиромон, бо нозу карашма: **доманкашон рафтан**.

**ДОМАНОЛУДА** دامن‌آلوده *маҷ.* фосиқ, бадахлоқ, бадном, тардоман, олудадоман, бадкор, гунаҳкор.

**ДОМАНОЛУДАГӢ** دامن‌آلودگی *маҷ.* фосиқӣ, бадахлоқӣ, бадномӣ, бадкорӣ.

**ДОМАНРАС** دامن‌رس **:доманрас шудан** бо касе ҳамхоба шудан; дар мубошират будан бо касе.

**ДОМАНТАР** دامن‌تر *маҷ.* тардоман, фосиқ, фоҷир; бадном.

**ДОМАНФАРОХ** دامن‌فراخ доманаш васеъ, фарохдоман; паҳновар, кушоду васеъ: **водии доманфарох, майдони доманфарох**.

**ДОМГОҲ** دامگاه 1. ҷое, ки дар он барои шикор

ва дастгир кардани чизе ё касе дом мегузо-ранд. 2. *маҷ.* дунё, ҷаҳон.

**ДОМИНО** *фр.* دامینا бисту ҳашт адад хиштчаҳои як тарафи рӯяшон холдор барои як навъ бозии рӯимизӣ.

**ДОМИНОБОЗ** دامیناباز он ки бо домино бозӣ мекунад, бозигари домино.

**ДОМИНОБОЗӢ** دامینابازی бозӣ кардан бо домино.

**ДОМКРАТ** *олм.* دامکرت *тех.* олати механикӣ, ки ба воситаи он чизҳои вазнинро аз замин як дараҷа боло мебардоранд (*мас., автомобилро бардошта, чархи онро иваз мекунанд ва г.*).

**ДОМОД** داماد 1. номзади духтар. 2. марди ҷавони нав хонадоршуда, ҷавонмарди тоза зангирифта. 3. шавҳари духтар нисбат ба хешовандони вай; **домод шудан** а) шавҳар шудан ба духтаре; б) хонадор шудан ба духтаре.

**ДОМОДБАРОРӢ** دامادبراری маросими бо тантана ба хонаи арӯс бурдани домод дар шаби тӯйи никоҳ.

**ДОМОДБАРОРОН** دامادبراران маросими бори аввал аз хона баромадани ҷавонмарди нав хонадоршуда баъд аз чанд рӯзи никоҳ.

**ДОМОДБОБ** دامادباب ба домод шудан сазовор, муносиби домод шудан; он ки вақти зангириаш фаро расидааст: **домодбоб шудан**.

**ДОМОДДАРОРОН** داماددراران ба хонаи арӯс даровардани домод дар шаби тӯйи никоҳ.

**ДОМОДДОР** دامادداр мард ё зане, ки духтарашро ба шавҳар дода, соҳиби домод шудааст, соҳиби домод.

**ДОМОДӢ** دامادی 1. *мансуб ва хос ба* **домод**: **либоси домодӣ, ҷомаи домодӣ**. 2. домод шудани касе; домод кардан касеро.

**ДОМОДТАЛАБОН** دامادطلبان маросиме, ки падару модари арӯс пас аз чанд рӯзи тӯйи арӯсӣ домодро ба хонаашон ба зиёфат даъват мекунанд ва баъд аз ин маросим домод ба ин хона бемалол рафтуомад карда метавонад.

**ДОМОДТӮРА//ДОМОДХОҶА** دامادتوره// دامادخواجه *гуфт., шакли навозиш, эҳтиром ва гоҳо тамасхуромези* **домод**, *ки одатан ҳангоми муроҷиат ба кор мебаранд.*

**ДОМОДШАВАНДА** دامادشونده *сифати феълии замони ҳозира аз* **домод шудан**; он ки ба домодӣ номзад шудааст, он ки домод мешавад.

**ДОМОН** دامان *ниг.* **доман**.

**ДОМУЛЛО** داملاّ 1. *таър.* омӯзгори мактабҳои кӯҳна; **домуллои кунҷакӣ** *таър.* муаллими дараҷаи дуюми мадраса, ки шогирдон аввал дарсашонро пеши ӯ хонда тайёр мекарданд ва баъд ба дарсхона рафта, дар пеши мударриси калон ҳамон дарсро мехонданд; **домуллои дарсхонагӣ** *таър.* дарсгӯй дар мадраса, ки дараҷааш аз мударрис пасттар будааст; **домуллои сархат** *таър.* муаллими ҳусни хат дар мактабҳои кӯҳна. 2. *ниг.* **мулло**. 3. *гуфт.* хитоб ба мардони мӯҳтарами пурдон.

**ДОМУЛЛОНАМО** داملاّنما ранги домулло, ба домулло монанд (*бо намуди зоҳирияш*).

**ДОМУЛЛОТАРОШ** داملاّتراش он ки худро домулло вонамуд мекунад; он ки худро доно метарошад.

**дон** دان 1. *асоси замони ҳозира ва сиғаи амр аз* **донистан**. 2. *ҷузъи пасини баъзе аз калимаҳои мураккаб ба маънои* донанда: **ҳисобдон**, **қоидадон**, **забондон**, **сухандон**, **қадрдон**.

**-дон** دان *пасванди исмсоз, ки ба калимаҳо ҳамроҳ шуда, маънои* макон ва зарфиятро *ифода мекунад:* **намакдон, нондон, оташдон, ғалладон** *ва г.*

**ДОН** دان 1. *шакли кӯтоҳшудаи* **дона**; ҳосили зироати ғалладона ва лӯбиёиҳо, ғалла. 2. ғалладонае, ки асосан хӯроки мурғон ҳисоб мешавад: **дон додан, обу дон додан ба мурғон**; **дон кардан** ҷудо кардани донаҳои ҷуворимаккаю ҷуворӣ, лӯбиёю мош ё амсоли ин аз сӯтаю сарак.

**ДОНА** دانه 1. тухми ғалла, базр; ғалла (*исми ҷомеъ*); **осиёб болои дона мегардад** (*зарб.*); **ғаллаву дона** ғаллаҳо (*исми ҷомеъ*); **дона бастан** пайдо шудани ҳосили ғалла дар хӯшаю саракҳои ҷаву гандум, ҷуворимакка *ва г.*; **дона бастани саракҳо, шира гирифтани донаҳо**. 2. *нум.* воҳиди чизҳои ғелак ва гирд, ки ягон-ягон шуморидани онҳо мумкин аст; адад: **донаи ангур, донаи гавҳар, донаи марворид, до-**

**наи чав, даҳ дона тухм, як дона харбуза, як дона гул**. 3. мӯҳраи шоҳмот (хусусан пиёда) ва дигар чизҳо (*чӯт, тасбеҳ ва г.*). 4. *маҷ.* қатра, чакра: **дона(ҳо)и ашк, дона(ҳо)и борон, дона(ҳо)и шабнам; дона-дона** а) якто-якто; як-як; б) донабайъ (*дар фурӯш*); в) чида-чида, фаҳмо, бурро (сухан гуфтан).

**ДОНААФШОН** **دانه افشان** *ниг.* **донапош**.

**ДОНАБАЙЪ** **دانه‌بیع** аз рӯи адад фурӯхтани чизе, фурӯши дона-дона (-и тухми мурғ, харбуза *ва г.*)

**ДОНАБАРКАШ** **دانه‌برکش** дона-дона (якто-якто) дар тарозу баркашида (*фурӯхтани чизе*).

**ДОНАГӢ** **دانگی** 1. аз ғалла тайёркарда, дондор (*доир ба таом*). 2. дона-дона, донабайъ: **фурӯши донагии тухми мурғ**.

**ДОНАДОР** **دانه‌دار** 1. сифати ангуру аноре, ки дар дили меваи он донаки сахте ҳаст; *муқоб.* **бедона (анори бедона): ангури донадор**. 2. сифати палави хубе, ки биринҷи он дона-дона пухта ба ҳам начаспидааст: **палави донадор**.

**ДОНАК** **دانک** тухми дарахтони мевадор, мисли бодом, зардолу, хурмо ва шафтолу, ки мағзи онро пӯчоқи сахт пӯшидааст, ҳаста.

**ДОНАКБОЗӢ** **دانک‌بازی** навъи бозии бачагон, ки дар он донаки зардолу бурду бохт мешавад.

**ДОНАКДОР** **دانکدار** сифати меваҳое, ки донак доранд.

**ДОНАКШӮРАК** **دانک‌شورک** донаки зардолуи дар намакоб хобонида, дар хокистари тафсон бирёнкарда, ки як навъ хӯриш ҳисоб мешавад.

**ДОНАМОНАНД** **دانه‌مانند** ба шакли дона, донашакл, монанди дона.

**ДОНАНДА** **داننده** 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **донистан**. 2. доно, огоҳ, хабардор; усто, мутахассис.

**ДОНАПОШ** **دانه‌پاش** ғаллакор; деҳқон.

**ДОНАСӮЗ** **دانه‌سوز** сӯзандаи дона, ба ҳадар диҳандаи дона, талафдиҳандаи дона.

**ДОНАФУРӮШӢ** **دانه‌فروشی** фурӯши дона-дона, донабайъ; чаканафурӯшӣ; *муқоб.* **яклухтфурӯшӣ**.

**ДОНАХӮР** **دانه‌خور** мурғу ҷонвароне, ки ғалладона мехӯранд, донахор.

**ДОНАХӮРАК** **دانه خورک** зарф ва ё чизи дигари зарфмонанд, ки дар он ба парандаҳои қафасӣ дон медиҳанд; донкоса; **донахӯрак кардан** ба дон хӯрдан одат кунондан; ром кардан (парандаҳоро).

**ДОНАЧА** **دانچه** 1. *шакли тасгири* **дона;** донаи хурд. 2. гармича.

**ДОНАШАКЛ** **دانه‌شکل** шабеҳи дона, ба дона монанд.

**ДОНАШӮРАК** **دانه‌شورک** *ниг.* **донакшӯрак**.

**ДОНГ** **دانگ** *кит.* 1. ҳисса, саҳм. 2. шашяки чизе. 3. воҳиди вазн, ки дар кишвар ва маҳалҳои гуногун мутафовит буд.

**ДОНГОНА** **دانگانه** *кит.* 1. пуле, ки дар вақти сайругашт барои хӯрокворӣ ҷамъ мекунанд. 2. як донг; пули сиёҳ, миқдори ками пул.

**ДОНГСАНГ** **دانگ‌سنگ** *таър.* воҳиди андозагирии вазн ба андозаи як донг.

**ДОНИСТА** **دانسته** 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **донистан**. 2. он чи мавриди огоҳӣ аст; маълум; **дидаю дониста** а) ба хубӣ фаҳмида истода; б) қасдан, амдан; **дониста гап зан** фикр карда гап зан; он чиро, ки дуруст намедонӣ, нагӯй; **дониста монед, ки**… бовар дошта бошед, ки…

**ДОНИСТАГӢ** **دانستگی** 1. *шакли дигари сифати феълии замони гузашта аз* **донистан**. 2. фаҳмиш: **мувофиқи донистагии худ**.

**ДОНИСТАКОР** **دانسته‌کار** таҷрибадида, кордон, пухтакор.

**ДОНИСТАН** **دانستن** 1. фаҳмидан, огоҳ шудан; доно шудан, омӯхтан, дарк кардан; огоҳӣ доштан аз коре ё чизе. 2. шинохтан; ташхис додан. 3. пиндоштан, ангоштан, гумон кардан; ҳисобидан, шумурдан; **лозим донистан** зарур ҳисоб кардан; **ба худ муносиб донистан** муносиб дидани коре ба худ, нисбат ба худ сазовор ҳисоб кардани коре; **маъқул донистан** писандидан; **аз ёд донистан** аз бар донистани чизе.

**ДОНИСТАНӢ** **دانستنی** *сифати феълии замони оянда аз* **донистан;** он чи донистан лозим аст, муносиби донистан.

**ДОНИШ** دانش *исми феълӣ аз* **донистан**. 1. илм, маърифат, фарҳанг; маҷмӯи огоҳӣ ё иттилоот дар бораи чизе: **илму дониш, дониш омӯхтан**; **ҷамъияти паҳнкунандаи донишҳои илмӣ ва сиёсӣ** ҷамъияте, ки ба воситаи тарғибгарон навигариҳои илму сиёсатро ба аҳолӣ фаҳмонда медиҳад. 2. маълумот, савод; **соҳиби дониш** донишманд; **ба қадри дониши худ** ба андозаи фаҳмиши худ.

**ДОНИШАЛФАНҶ** دانش‌الفنج *кит., ниг.* **донишандӯхта**.

**ДОНИШАНДӮЗ** دانش‌اندوز донишомӯз, фарогирандаи дониш.

**ДОНИШАНДӮЗӢ** دانش‌اندوزی аз худ кардани дониш, фаро гирифтани дониш, донишомӯзӣ.

**ДОНИШАНДӮХТА** دانش‌اندوخته *сифати феълии замони гузашта аз* **дониш андӯхтан**; донишманд, бисёр доно.

**ДОНИШАФРӮЗ** دانش افروز *маҷ.* олим, доно.

**ДОНИШВАР** دانش‌ور донишманд, олим; оқил, доно.

**ДОНИШВАРӢ** دانش‌وری илмомӯзӣ; донишманндӣ, доноӣ.

**ДОНИШГОҲ** دانشگاه муассисаи таълимӣ ва илмӣ дар сохтори таҳсилоти олӣ, ки дар он аз рӯи маҷмӯи илмҳои асосӣ ба таълиму тарбияи мутахассисон ва таҳқиқоти илмӣ машғуланд.

**ДОНИШГОҲӢ** دانشگاهی 1. *мансуб ба* **донишгоҳ**. 2. он ки барои кор ё таҳсил ба донишгоҳ меравад.

**ДОНИШГУСТАР** دانش‌گستر паҳнкунанда ва таблиғгари дониш, густаришдиҳандаи илму маърифат.

**ДОНИШДӮСТ** دانش‌دوست дӯстдорандаи илму маърифат, илмдӯст, донишпарвар.

**ДОНИШДӮСТӢ** دانش‌دوستی донишпарварӣ, донишпажӯҳӣ, донишпарастӣ.

**ДОНИШӢ** دانشی *марбут ба* **дониш**; донишманд, хирадманд, оқил; бар асоси дониш.

**ДОНИШКАДА** دانشکده 1. маҳал ва ҷои гирифтани дониш. 2. муассисаи таълимӣ – мактаби олӣ, ки барои яке аз соҳаҳои илму фан ва фарҳанг мутахассисони олидараҷа тайёр мекунад, институт: **донишкадаи санъат**.

**ДОНИШҚАРИН** دانش‌قرین донишдӯст, донишпараст.

**ДОНИШМАНД** دانشمند 1. соҳиби илму дониш, олим, фозил. 2. доно, оқил, пурдон, хирадманд.

**ДОНИШМАНДӢ** دانشمندی 1. донишманд будан, олимӣ. 2. доноӣ, оқилӣ, пурдонӣ, хирадмандӣ.

**ДОНИШМАНДОНА** دانشمندانه оқилона, хирадмандона.

**ДОНИШНОМА** دانشنامه доиратулмаориф, китобе дар бораи маҷмӯаи донишу илмҳои мухталиф, осор ва аҳволи шоирон, вазъияти сиёсиву ҷуғрофии кишвар *ва г.*

**ДОНИШОМӮЗ** دانش آموز 1. муаллим, омӯзгор, хирадомӯз. 2. илмомӯзанда; хонандаи мактаби таҳсилоти умумӣ ва махсус, талаба.

**ДОНИШОМӮЗӢ** دانش‌آموزی илмомӯзӣ, донишҷӯӣ, фаро гирифтани илму дониш.

**ДОНИШОМӮХТА** دانش‌آموخته он ки дониш фаро гирифтааст, донишандӯхта, фориғуттаҳсил.

**ДОНИШПАЖӮҲ** دانش‌پژوه *кит.* 1. толиби илм, доништалаб. 2. пажӯҳандаи илму дониш; муҳаққиқ, корманди илмӣ.

**ДОНИШПАЖӮҲӢ** دانش‌پژوهی алоқамандӣ ва рағбат доштан ба таҳқиқу пажӯҳиши илмҳои гуногун, илмомӯзӣ.

**ДОНИШПАЗИР** دانش‌پذیر пазиранда ва хоҳони дониш, донишфарогиранда, аҳли донишу хирад.

**ДОНИШПАРАСТ** دانش‌پرست илмдӯст, хирадманд.

**ДОНИШПАРВАР** دانش پرور *ниг.* **донишпараст**.

**ДОНИШПАРВАРӢ** دانش‌پروری донишдӯстӣ, доништалабӣ.

**ДОНИШТАЛАБ** دانش‌طلب толиби илму маърифат, кӯшишу ғайраткунанда дар роҳи илмомӯзӣ; илмдӯст, кунҷков.

**ДОНИШТАЛАБӢ** دانش‌طلبی доништалаб будан, илмдӯстӣ.

**ДОНИШФУРӮЗ** دانش‌فروز *ниг.* **донишафрӯз**.

**ДОНИШҶӮӢ** دانش‌جوئی 1. *марбут ба* **донишҷӯ**. 2. донишҷӯ будан: **солҳои донишҷӯӣ**.

**ДОНИШҶӮЙ** دانش‌جوی 1. толиби илму маърифат, ҷӯяндаи илму дониш. 2. он ки дар мактаби олӣ таҳсили илм мекунад.

**ДОНКОСА** دان‌کاسه *ниг.* **донахӯрак**.

**ДОНО** دانا донанда; пурдон, бисёр донанда; оқил, хирадманд, *муқоб.* **коно**; **донои кор** кордон, пухтакор, аҳли кор; **душмани доно беҳ аз дӯсти нодон** (*зарб.*).

**ДОНОДИЛ** دانادل *кит.* дилогоҳ; соҳибфаросат; хирадманд.

**ДОНОӢ** دانائی пурдонӣ, оқилӣ, боақлӣ, хирадмандӣ.

**ДОНОТАРОШ** داناتراش он ки худро доно вонамуд мекунад; он ки даъвои доноӣ дорад.

**ДОНОТАРОШӢ** داناتراشی худро доно нишон додан, худро доно вонамуд кардан.

**ДОНПОШӢ** دان پاشی пошидани дон, пошидани гандуму ғалладона.

**ДОНХӮР** دان خور *ниг.* **донахӯр**.

**ДОНЧА** دانچه *кит.*, *кишов.* наск, адас.

**дор** دار 1. *асоси замони ҳозира ва сигаи амр аз* **доштан**; **дор-дор** шавқуну овози баланди пайиҳам барои даст гирифтани касе. 2. *ҷузъи пасини калимаҳои мураккаб ба маънои* соҳибият ва ё доро будан ба аломату хосият: **мевадор, кӯдакдор, пулдор, хонадор…**

**ДОР** I دار 1. *кит.* дарахт; танаи дарахт. 2. сутуни баланди ба замин нишондашуда, ки гунаҳкорони ба қатл маҳкумшударо бо таноб аз гардан овехта мекуштанд; **ба дор овехтан (кашидан)** қатл кардан ба воситаи дор. 3. иншооти махсус, ки арғамчинҳои ғафсро ба сари чӯбҳои ба замин нишондашуда таранг баста, дорбозҳо ба болои он баромада, ҳунарнамоӣ мекунанд; ◊ **аз таги дор гурехтагӣ** қаллоби гузаро, фиребгари ашаддӣ.

**ДОР** II *а.* دار *кит.* хона, бино; макон (*бештар ҳамчун ҷузъи аввали калимаҳои мураккаби арабисохт ба кор бурда мешавад*: **дорулахлоқ**, **дорулфунун**, **дорушшифо**.

**ДОРАК** دارک 1. яке аз чаҳор пистони гов *ва г.*; сари пистон, долак (*гуфт*). 2. эмизак, пистонак, чоч.

**ДОРАМ** دارم доро, сарватманд.

**ДОРАМӢ** دارمی соҳиби молу мулк будан, сарватмандӣ.

**ДОРАНДА** دارنده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **доштан**. 2. соҳиб, молик: **дорандаи ин мактуб**.

**ДОРАНДАГӢ** دارندگی дороӣ, давлатмандӣ.

**ДОРАФЗИН** دارافزین ҳар чизи аз чӯбу санг сохташуда, ки одам ба он такя мекунад; такягоҳ.

**ДОРБАСТ** داربست шабака ва василаи муваққате, ки аз чӯб ё лӯлаҳои оҳан барои кор дар баландиҳо месозанд.

**ДОРБОЗ** دارباز касе, ки дар болои дор бозӣ ва ҳунарнамоӣ мекунад, расанбоз.

**ДОРБОЗӢ** داربازی 1. ҳунарнамоӣ дар болои дор; **дорбозӣ кардан** роҳ рафтан ва ҳунарнамоӣ кардан дар болои дор. 2. *маҷ.* кори пурхатар кардан, ҷонбозӣ.

**ДОРБОМ** داربام болоре, ки ба дарозии хона гузошта, аз ду тараф дастакҳо чида, бомро мепӯшанд, шоҳпул, шоҳтир, ҳарӣ.

**ДОРБӮЙ** داربوی *кит.* чӯби уд, ки барои хушбӯӣ месӯзанд.

**ДОРКАДУ** دارکدو *кит.* чӯби баланд, ки болои он кадуе аз нуқра ё тилло овезон мекарданд ва тирандозон аз болои асп дар ҳоли тохт ба он тир меандохтанд ва ҳар кас ба ҳадаф мерасид, соҳиби ҷоиза мегардид.

**ДОРО** دارا 1. доранда, тавонгар, соҳиб, молик; **дорои хату савод** соҳиби савод, босавод; **дорои** *чизе* **будан** чизеро фарогиранда будан, ҳовии чизе будан. 2. сарватманд, бодавлат: **одами доро, синфи доро**.

**ДОРОӢ** I دارائی давлатмандӣ, тавонгарӣ; боигарӣ, сарват, чизу чора, молу мулк.

**ДОРОӢ** II دارائی **:ангури дороӣ** ангури пешпазаки сафеду сурхчаранги пӯсташ тунук.

**ДОРПАРНИЁН** دارپرنیان *кит.* чӯби бақам, ки барои сохтани ранг аз он истифода мекарданд.

**ДОРУ** دارو он чи барои дафъи бемори̣, рафъи ҷароҳат ва таскини дард истеъмол мекунанд, даво, дармон: **доруи дарди сар, доруи обакӣ, дору молидан, дору хӯрдан; доруи беҳушӣ // доруи мадҳушӣ** моддаи беҳискунандаи бадан; **доруи мушкушак** маргимуш; **дорую дармон кардан** табобат кардан бо доруҳо; **дору задан (пошидан)** моддаҳои химиявӣ пошидан барои нест кардани ҳашароти зараррасон; ¤ **доруи дарди дандон** чизи хеле зарур, айни муддао (*барои рафъи ҳоҷате*); **дору шудан** айни муддао шудани чизе барои коре.

**ДОРУБАРД** داروبرد *кит.* карру фар, дабдаба, гирудор.

**ДОРУВОР** دارووار 1. давою дармон, ҳар навъ давоҳо; доруҳо: **сандуқчаи доруворr**. 2. чизҳои хушбӯи тез, ки ба таом меандозанд (*аз қабили* қаланфур, мурч, зира, дорчин *ва г.*).

**ДОРУВОРӢ** داروواری васоили табобатӣ, дармонӣ.

**ДОРУГИР** داروگیر 1. кашмакаш, ҷангу ҷанҷол, задухӯрд. 2. *маҷ.* гирудор; калонгирӣ, худнамоӣ, ҳашамат, дабдаба.

**ДОРУГӢ** داروگی 1. *мансуб ба* **дору**. 2. дору (шифобахш) будан, даво шудан; **барои доругӣ ҳам ёфт нашудан** хеле камёб будан.

**ДОРУГУЗАРОНӢ** داروگذرانی *тиб.* ба бадан гузаронидани дору барои пешгирӣ ё сабук гузаштани ягон дард.

**ДОРУҒА** *м.* داروغه 1. *кҳн.* посбони шаҳр; сардори посбонони шаҳр. 2. *таър.* дар замони аморати Бухоро шахсе, ки то тайёр шудан, бардоштани хирман ва ҷудо карда гирифтани ҳаққи амлокдор, подшоҳ ё вақф хирмани иҷорадор ва дигаронро посбонӣ мекард.

**ДОРУҒАГӢ** داروغگی 1. *кҳн. мансуб ба* **доруға**: **ҳаққи доруғагӣ**. 2. амал ва мансаби доруға.

**ДОРУДОН** دارودان зарфи дору.

**ДОРУДОР** دارودار доруолуд, дорудошта.

**ДОРУЗАНӢ** داروزنی дору кардани ҷое ё чизе.

**ДОРУЗЗАРБ** *а.* دارالضّرب *кҳн.* хонаи сикка задани пул, зарробхона, зарбхона, сиккахона.

**ДОРУЗЗИЁФАТ** *а.* دارالضّیافت *кит.* меҳмонхона, меҳмонсаро, мусофирхона.

**ДОРУКАДА** داروکده *ниг.* **доруxона**.

**ДОРУКӮБАК** داروکوبک *тиб.* ҳовани хурд барои кӯфта майда кардани дору, ӯғурча.

**ДОРУҚУТТӢ** داروقطّی қуттӣ ё сандуқчае, ки дар он як миқдор дорую асбобҳои тиббии барои ёрии аввалия зарур нигоҳ дошта мешавад: **доруқуттии хонагӣ**.

**ДОРУЛАМОН** *а.* دارالامان *кит.* ҷои бехавфу хатар, макони амният.

**ДОРУЛАМОРА(Т)** *а.* دارالامارت *кҳн.* қасри аморат; маркази аморат, пойтахт.

**ДОРУЛАХЛОҚ** *а.* دارالاخلاق муассисаи ислоҳкунандаи ахлоқ (*аз қабили* ҳабсхона, ҳушёрхона *ва г.*).

**ДОРУЛБАВОР** *а.* دارالبوار *д.* дӯзах, ҷаҳаннам; ◊ **ба дорулбавор рафтан** мурдан; **ба дорулбавор фиристодан** куштан, ҳалок гардондан (*дар ҳаққи одами бад*).

**ДОРУЛБАЙЪ** *а.* دارالبیع *кит.* бозор.

**ДОРУЛБАҚО** *а.* دارالبقا *кит., маҷ.* он дунё, абадият.

**ДОРУЛИСЛОМ** *а.* دارالاسلام *кит.* кишвар ё сарзамини исломӣ; мамлакате, ки бар пояи аҳкоми дини ислом идора мешавад.

**ДОРУЛКУТУБ** *а.* دارالکتب *кит.* китобхона.

**ДОРУЛҚАЗО** *а.* دارالقضا *кҳн.* қозихона, хонаи мурофиа ва файсалдиҳии даъвоҳо аз тарафи қозӣ.

**ДОРУЛҚИРОАТ** *а.* دارالقراعت *кит.* ҷои китобхонӣ.

**ДОРУЛМУАЛЛИМИН** *а.* دارالمعلمین *кҳн.* мактаби олии омӯзгорӣ, донишкадаи муаллимӣ.

**ДОРУЛМУЛК** *а.* دارالملک *ниг.* **дор** II.

**ДОРУЛФАНО** *а.* دارالفنا *кҳн.* дунёи фонӣ, ин дунё.

**ДОРУЛФУНУН** *а.* دارالفنون *кит.* донишгоҳ.

**ДОРУЛХИЛОФАТ** *а.* دارالخلافهٔ *таър.* маркази хилофат; пойтахти хилофат.

**ДОРУПАЗ** داروپز *кит.* дорусоз, созанда ва тайёркунандаи дору.

**ДОРУПОШАК** داروپاشک *кишов.* асбоб барои пошидани моддаҳои химиявӣ (*хоҳ обакӣ ва*

*хоҳ ордак*) ба растаниҳо.

**ДОРУПОШӢ** داروپاشی *кишов.* 1. пошидани дору ба рӯи растаниҳо барои несту нобуд кардани ҳашароти зараррасон ва кассалиҳои зироат. 2. дорупошанда, пошдиҳандаи дору: **асбоби дастии дорупошӣ, дастгоҳи дорупошӣ, мошини дорупошӣ**.

**ДОРУСОЗ** داروساز *тиб.* он ки дар дорухона ба тайёр кардани даво машғул аст, доругар.

**ДОРУСОЗӢ** داروسازی *тиб.* сохтани дору, тайёр кардани даво: **коргоҳи дорусозӣ**.

**ДОРУССАЛТАНА** *а.* دارالسلطنه *таър.* маркази салтанат; пойтахт.

**ДОРУССУРУР** *а.* دارالسّرور *киноя аз* **биҳишт**.

**ДОРУФУРӮШ** داروفروش *тиб.* фурӯшандаи дору (*одатан дар дорухона*).

**ДОРУФУРӮШӢ** داروفروشی *тиб.* 1. фурӯхтани дору, фурӯши доруҳо. 2. ҷой ва маҳалли доруфурӯшӣ.

**ДОРУХОНА** داروخانه *тиб.* ҷои таҳия ва фурӯши дору, доруфурӯшӣ.

**ДОРУЧАКОНАК** داروچکانک *тиб.* асбоби махсус барои башумор чакондани дору, чакрарез, қатрачакон, қатрарез.

**ДОРУШИНОС** داروشناس *тиб., нав.* мутахассиси дорушиносӣ.

**ДОРУШИНОСӢ** داروشناسی *тиб., нав.* соҳаи илми тиб ва биология, ки доруҳо ва таъсири онҳоро ба одаму ҳайвонот меомӯзад, фармакология.

**ДОРУШШИФО** *а.* دارالشّفا *кит.* табобатхона; беморхона.

**ДОРЧИН** دارچین *бот.* растании ҳамешасабз, ки ба ваҷҳи хуштаъмӣ ва хушбӯиаш баргу гул ва пӯсту меваи онро истифода менамоянд.

**ДОРЧИНӢ** دارچینی *ниг.* **дорчинранг**.

**ДОРЧИНРАНГ** دارچین‌رنگ монанд ба ранги дорчин, хурмоиранг, қаҳваранг.

**ДОС** داس *кишов.* олати оҳании бештар ҳилолшакли дамаш тез ва дастааш чӯбӣ аст, ки бо он гандум, ҷав, алаф ва монанди инҳоро медараванд: **дос ва болға**; **доси дароз** навъи дос, ки дастаи дароз дорад ва бо он рост истода дарав кардан мумкин аст.

**ДОСАК** داسک 1. бодхӯрак, абобил. 2. фарош-турук, парасту.

**ДОСАРРА** داس‌ارّه *кишов.* абзори дандонадор барои реза кардани беда, аррадос.

**ДОСКАЛЛА** داس‌کلّه *гуфт., ниг.* **доскола**.

**ДОСКОЛА** داسکاله 1. корди калон ва вазнин, ки бо он навдаҳои тутро барои кирмак мебуранд, инчунин танаи ҷуворию маккаро реза карда, ба ҳайвонот медиҳанд. 2. навъе аз доси качкордмонанд барои пиростани дарахтон, дасткола.

**ДОСРАНДА** داس‌رنده асбоби оҳании досшакл, ки аз ду тарафаш дошта, пӯстлохи ғӯлачӯбро метарошанд.

**ДОСТАК** داستک *гуфт., ниг.* **досак** 2.

**ДОСТОН** داستان 1. қисса, ҳикоя, афсона: **достони муҳаббат, достони ҳаёт, достони қаҳрамонӣ**. 2. саргузашт, воқеа; **достон гуфтан** қисса нақл кардан; саргузашт ё воқеаро ҳикоя кардан. 3. *адш.* яке аз намудҳои асари манзум, ки дар он воқеаи калоне ё қиссае тасвир меёбад: **достони фалсафӣ, достони халқӣ; достон кардан** *киноя аз* овоза (машҳур) кардан; **достон шудан** *киноя аз* ба забонҳо афтодан, шӯҳрат ёфтан.

**ДОСТОНГӮ(Й)** داستان‌گو(ی) гӯяндаи достон, қиссагӯй, нақлкунандаи воқеа.

**ДОСТОНГӮӢ** داستان‌گوئی қиссагӯӣ, нақли достон.

**ДОСТОНЗЕБ** داستان زیب зеби достон, зебандаи достон.

**ДОСТОНӢ** داستانی 1. афсонавӣ, достонзеб. 2. *мансуб ба* **достон** 3.

**ДОСТОННАВИС** داستان‌نویس он ки достону шеър эҷод мекунад, шоир, достонсаро.

**ДОСТОННАВИСӢ** داستان‌نویسی достоннависӣ, шоирӣ.

**ДОСТОНСАРО(Й)** داستان‌سرا(ی) хонанда ё сарояндаи достон; офаринандаи достон.

**ДОСТОНСАРОӢ** داستان‌سرائی хониши достон, сурудани достон; офаридани достон: **достонсароӣ кардан (намудан)**.

**ДОСТОНСОЗ** داستان‌ساز *ниг.* **достоннавис**.

**ДОСТОНСОЗӢ** داستان‌سازی *ниг.* **достоннависӣ**.

**ДОСТОНХОН** داستان‌خوان *ниг.* **достонсарой**.

**ДОСТОНХОНӢ** داستان خوانی *ниг.* **достонсарой**.

**ДОТСЕНТ** *лот.* داتسینت унвони илмии муаллими мактаби олӣ (*мобайни профессор ва муаллими калон*), ки ба номзадҳои илм ва муаллимони мустақилона дарсгӯянда дода мешавад.

**ДОТСЕНТӢ** داتسینتی амал ва вазифаи дотсент.

**ДОУССАЪЛАБ** *а.* داءالثّعلب *тиб.* беморӣи рӯбоҳ, беморие, ки дар натиҷаи он мӯи кас мерезад.

**ДОФЕЪ** *а.* دافع *кит.* 1. дафъкунанда, дуркунанда. 2. мудофиакунанда, дифоъкунанда, ҳимоякунанда.

**ДОХИЛ** *а.* داخل 1. дарун, *муқоб.* **хориҷ**; **дохили… // дар дохили** …даруни…, дар даруни… (*пешоянди изофӣ*). 2. даромада, воридгардида; **дохил кардан** ворид сохтан, даровардан: **ба ариза дохил кардан, ба қатори … дохил кардан; дохил шудан** а) даромадан, ворид гаштан (*ба хона, деҳа, шаҳр*); б) узви ташкилот ё ҷамъияте шудан; **ба рӯйхат дохил шудан** дар рӯйхат ҷой гирифтан, ба рӯйхат даровардa шудан; **ба савоб дохил шудан** ба савоб шарик (ҳамроҳ) шудан; савоб ёфтан.

**ДОХИЛА** *а.* داخله 1. *муаннаси* **дохил** 2. 2. қисми дарунии чизе; мансуб ва марбут ба дохили кишвар, дохилӣ; *муқоб.* **хориҷа**.

**ДОХИЛӢ** داخلی 1. *мансуб ба* **дохил**; дарунӣ. 2. мансуб ва марбут ба ҳаёт ва фаъолияти дохилии як давлат, ташкилот ё ҷамъият; *муқоб.* **хориҷӣ: сиёсати дохилӣ, вазорати корҳои дохилӣ; бозори дохилӣ** бозори дохили мамлакат, бозори миллӣ; **душмани дохилӣ** душман аз байни худ.

**ДОХИЛШАВАНДА** داخل‌شونده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **дохил шудан**. 2. он ки ба нияти таҳсил ба мактаби олӣ ё миёнаи махсус ҳуҷҷат месупорад.

**ДОХИЛШАВӢ** داخل‌شوی *исми амал аз* **дохил шудан; имтиҳони дохилшавӣ** имтиҳони қабул.

**ДОХИЛШУДА** داخل شده *сифати феълии замони гузашта аз* **дохил шудан**.

**ДОХУЛ** داخول *кит.* нишастгоҳ ва ё суфаи даромадгоҳи дарбори подшоҳон ва амалдорон, ки аз чӯбу санг месохтанд; ҷилавхона; дарвозахона.

**ДОХУНДА** داخنده (*шакли тағйирёфтаи* **додархонда**) *лаҳҷ.* 1. фақиру пойбараҳнаи рустоӣ. 2. лақаби қаҳрамони асосии романи «Дохунда»-и С.Айнӣ – Ёдгор.

**ДОҲИГӢ** داهیگی доҳӣ будан, пешвоӣ, сарворӣ.

**ДОҲИЁНА** داهیانه 1. доҳивор, мисли доҳӣ. 2. заковатмандона, бо камоли заковат.

**ДОҲИЯ** I *а.* داهیه *кит. муаннаси* **доҳӣ**.

**ДОҲИЯ** II *а.* داهیه *кит.* мусибат, бадбахтӣ; доҳияи кубро мусибати азим.

**ДОҲӢ** *а.* داهی 1. фавқулода, зирак, доно; донишманд, нобиға. 2. пешво.

**ДОҲУЛ** داهل *кит.* хӯса, нишонаи одамшакл барои рамондани парандагон.

**ДОҶ** داج *кит.* 1. торикӣ. 2. торик, тира; **шаби доҷ** шаби тираву торик, шаби зулмонӣ.

**ДОШ** داش *кит.* оташдони калон барои пухтани хишт, сафол *ва г.,* кӯра, хумдон.

**ДОШАН** داشن *кит.* 1. инъом, ато, бахшиш. 2. музд, подош, уҷр.

**ДОШӢ** داشی *кит. марбут ба* **дош**; он чи дар кӯра ё оташдон пухта мешавад.

**ДОШОД** داشاد *кит., ниг.* **дошан**.

**дошт** داشت *асоси замони гузашта аз* **доштан**.

**ДОШТ** داشت тобоварӣ, бардошт; бақувватӣ (-и либос, пойафзол *ва г.*); **дошт додан** а) тоб овардан, поистан, бардошт кардан; б) бодошт будан, бобақо будан (*оид ба либос, пойафзол ва г.*).

**ДОШТА** داشته 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **доштан**. 2. ҳар чизи (*хусусан чизу чораи хонагии*) кӯҳна, дар истеъмол буда.

**ДОШТАН** داشتن 1. доро (молик, соҳиб) будан ба чизе, дар тасарруфи касе будани чизе: **хона доштан, чанд писар доштан, чанд сар гӯсфанд доштан, қурб доштан, ёри меҳрубон доштан, адоват доштан, қобилият доштан, қувват доштан, ҳунар доштан; даромад доштан** дахл (оидот) доштан; фоида гирифтан, навъ ба

даст омадан; **савод доштан** босавод будан, саводнок будан. 2. гирифтан, қапидан: **аз доманам дошт, аз гиребонаш дошт**. 3. сайд кардан, ба даст даровардан: **бедона доштан, моҳӣ доштан**. 4. дастгир намудан, банд кардан. 5. аз ҳаракат боздоштан (аспро, мошинро). 6. нигоҳ доштан, ҳифз кардан. 7. *гуфт.* ба кор бурдан, истифода бурдан (*мас.*, чизу чораи хона ва асбоби рӯзгорро). 8. *чун феъли ёридиҳанда таркибҳои гуногуни феълӣ месозад:* **бозӣ доштан, гап доштан, нигоҳ доштан, ном доштан, фоида доштан, чашм доштан, ҳад доштан, ҳақ доштан, ҷой доштан…** 9. *ҳамчун феъли ёридиҳанда бо масдарҳо омада, феъле месозад, ки муродифи замони ҳозира ва гузашта мебошад:* **шукуфтан дорад, сабзидан дошт…; масхара доштан** масхара пиндоштан, масхара ҳисобидан; **худро доштан** худдорӣ кардан; **қимат доштан** арзидан, арзиш доштан, баҳо доштан; **баҳо надоштан** бебаҳо будан, гаронбаҳо будан; **ёд доштан**… дар хотир доштан…; **то ҷон доштан** то зинда будан.

**ДОШТАНӢ** داشتنی *сифати феълии замони оянда аз* **доштан**; шоистаи доштан ва нигаҳдорӣ.

**ДОШТДОР** داشت دار *ниг.* **доштнок**.

**ДОШТНОК** داشت‌ناک бадошт, бодавом, бобақо (*дар бораи либос ва пойафзол*).

**ДОШТНОКӢ** داشت‌ناکی доштнок будан, бадоштӣ, бақодорӣ.

**ДОШХОНА** داش‌خانه *кит.* оташдон, хумдон, кӯра.

**ДОЯ** دایه 1. он ки ҳангоми зоидан ба занон нигоҳубин мекунад, момодоя, қобила. 2. зане, ки тифлонро дар оила парасторӣ мекунад. **модарро дил месӯзад, дояро доман** (*зарб.*).

**ДОЯГӢ** دایگی 1. нигоҳубин ва парасторӣ ба занон дар вақти зоидан, момодоягӣ. 2. амал ва машғулияти зане, ки тифлонро дар оила парасторӣ мекунад; нигоҳубин кардан ба кӯдак; бачабардорӣ кардан.

**ДРАМА** *ю.* درمه асари бадеӣ, ки барои дар саҳнаи театр гузоштан навишта мешавад, намоишнома.

**ДРАМАВӢ** درموی *мансуб ба* **драма**; **маҳфили драмавӣ** маҳфили ҳаваскорони театр, ки драмаҳоро ба саҳна мегузоранд; **театри драмавӣ** театре, ки дар он драма ба саҳна гузошта мешавад.

**ДРАМАНАВИС** درمه نویس нависандае, ки навиштани асарҳои драмавӣ соҳаи асосӣ ё яке аз соҳаҳои муҳимми эҷодиёти бадеии ӯст, намоишноманавис, драматург.

**ДРАМАНАВИСӢ** درمه‌نویسی шуғлу амали драманавис; намоишноманависӣ.

**ДРАМАТИЗМ** *ю.* درمتیزم ҷиддияти ҳаракат ва шиддати вазъият, ки ба драма хос аст.

**ДРАМАТУРГ** *ю.* درمترگ *ниг.* **драманавис**.

**ДРАМАТУРГИЯ** *ю.* درمترگیه 1. адабиёти драмавӣ; назария дар бораи сохт, принсип ва усулҳои осори драмавӣ. 2. маҷмӯи асарҳои драмавии ягон нависанда: **драматургияи С. Улуғзода**.

**ДРАМАТУРГӢ** درمترگی 1. *мансуб ба* **драматургия**. 2. амал ва шуғли драматург: **маҳорати драматургӣ, фаъолияти драматургӣ**.

**ДРАП** *фр.* درپ моҳути ғафс, матои ғафси мӯина, ки аз он асосан палто медӯзанд.

**ДУ** دو *шумораи миқдорӣ* адади 2: **ду баробар, ду кас, ҳар ду, ду-се сол, як-ду кило; ду-ду** дунафарӣ, дукасӣ; **ду ним кардан // ду тақсим кардан** ба ду ҳисса ҷудо кардан (*одатан баробар*); **аз ду сар** дар ҳар сурат, албатта, ҳатман; **ду пули пучак** маблағи ниҳоят кам, пули ночиз; **ду пойро ба як мӯза карда** исроркорона, бо исрор; **бо ду дасти адаб** бо камоли эҳтиром, иззату ҳурматро ба ҷо оварда; **дили** *касеро* **ду ним кардан** *ниг.* **дил; ду чашмро чор кардан** (*дар роҳи касе*) сахт интизор шудан (*омадани касеро*), чашм ба роҳи касе будан.

**ДУАЛИЗМ** *лот.* دوالیزم *фалс.* таълимоте, ки пайравони он модда ва рӯҳро ду ибтидои мустақилу ба якдигар новобаста мешуморанд; *муқоб.* **монизм**.

**ДУАЛИСТ** *лот.* دوالیست *фалс.* пайрави дуализм.

**ДУАЛИСТӢ** دوالیستی *мансуб ба* **дуализм**.

**ДУАНДЕШ** دواندیش дудила, калаванда.

**ДУАНДЕШӢ** دواندیشی дудилагӣ, калавандагӣ.

**ДУАРРАГӢ** دوارّگی ду арра дошта (*оид ба дастгоҳи тахтабурӣ*).

**ДУАСПА** دواسپه 1. ба воситаи ду асп кашидашаванда: **аробаи дуаспа, фойтуни дуаспа**. 2. *маҷ.* шитобон, тез, босуръат: **дуаспа рафтан**.

**ДУБАЙТА** دوبيته *адш., ниг.* **дубайтӣ**.

**ДУБАЙТӢ** دوبيتی шеъре, ки ба мисли рубоӣ аз ду байт иборат буда, мисраъҳои аввал, дуюм ва чоруми он ҳамқофия ҳастанд; тафовут фақат дар он аст, ки рубоӣ дар вазни махсуси худ, дубайтӣ дар баҳри ҳазаҷи мусаддаси маҳзуф ё мақсур гуфта мешавад.

**ДУБАРА** I دوبره 1. дуто бар дошта, дутаҳӣ: **матои дубара**.

**ДУБАРА** II دوبره 1. ду бор ҳосилдиҳанда, дуҳосила. 2. ҳосили дуюм (одатан хасак мешавад): **себи дубара**.

**ДУБАРГА** دوبرگه ниҳоли наврастаи дорои ду барг ё ду гулбарг.

**ДУБАРГӢ** دوبرگی дубарга; ҳолати нав рӯидани ниҳол, ки нахуст ду барги он аз ҳам ҷудо мешавад.

**ДУБАСТА** دوبسته *нав.* дар ду навбат; **дубаста кор кардан** дар ду навбат (баст) кор кардан.

**ДУБАСТӢ** دوبستی *ниг.* **дубаста**.

**ДУБАХТА** دوبخته 1. зани ду бор шавҳаркарда. 2. *маҷ.* дорои имкониятҳои баробари муваффақият ва шикаст.

**ДУБАҲРА** دوبهره 1. хонаи аз ҷануб ва аз шимол дардошта, ки ҳам боби зимистон асту ҳам боби тобистон. 2. аз ду шароити ба ҳам зид баҳрабар; **ҳайвони дубаҳра** *зоол.* ҳайвоне, ки ҳам дар об зиндагӣ мекунад ва ҳам дар хок (*мас., қурбоққа*), обхокиҳо, хокуобиҳо.

**ДУББ** *а.* دب *кит.* **хирс; Дубби Акбар** Хирси калон, **Дубби Асғар** Хирси хурд, номҳои ду гурӯҳи ситораҳо, ки дар гуфтугӯ инчунин **Ҳафтдодарони калон** ва **Ҳафтдодарони хурд** мегӯянд.

**ДУБЕЗА** دوبيزه ду бор бехташуда (*оид ба орд*): **кулчаи ширмоли дубеза**.

**ДУБЕЛА** دوبيله ду бел дошта (*оид ба қайиқу заврақ*); **дубела рондан** (*киштиро*), бо ду бел рондан (*киштиро*).

**ДУБИН** دوبين *кит.* олус, аҳвал.

**ДУБИНӢ** دوبينی 1. дубин будан; олусӣ. 2. *маҷ.* таваҷҷӯҳ ба ду чиз ё ду мабдаъ, санавият.

**ДУБОЛА** دوباله дорои ду бол, дуқанота.

**ДУБОЛАҲО** دوبالها *зоол.* гурӯҳи ҳашароти дорои ду бол, яъне як ҷуфт қанот дошта (*аз қабили* пашша, малах, ору).

**ДУБОЛО** دوبالا ду чандон, ду баробар, ба андозаи ду баробар.

**ДУБОРА** دوباره бори дуюм, дафъаи дигар, дуюмбора, дукарата; **кишти дубора, кори дубора, умри дубора, дубора барқарор кардан**.

**ДУБОРАДӮЗӢ** دوباره‌دوزی дӯхтани такрорӣ; ду бор дӯхтани либос барои мустаҳкам шудани дӯхти он.

**ДУБОРАКОРӢ** دوباره‌کاری барои иҷрои коре ду чандон вақт сарф кардан; кореро, ки дар як бор иҷро кардан мумкин аст, дар дафъаи дуюм ба анҷом расонидан: **дуборакорӣ кардан**.

**ДУБОРАПАЗ** دوباره‌پز он чи ду бор пухта шавад; пухтупази такрорӣ.

**ДУБОРӢ** دوباری ҳар кадом ду бор, думаротибаӣ.

**ДУБУРҶА** دوبرجه 1. парандае, ки ду ошён дорад ва дар як ҷо намемонад. 2. *маҷ.* шахсе, ки ба корҳои мухталиф гироиш дорад.

**ДУБУРҶӢ** دوبرجی *ниг.* **дубурҷа**.

**ДУВАЛ** دول *кит., ҷ.* **давлат**.

**ДУВИСТ** دويست *кит. шакли қадимаи* **дусад**.

**ДУВОЗДАҲ** دوازده *шумораи миқдорӣ* адади 12.

**ДУВОЗДАҲАНГУШТА** دوازده انگشته рӯдае, ки дарозии он ба дувоздаҳ ангушт баробар аст.

**ДУВОЗДАҲАНГУШТӢ** دوازده‌انگشتی *ниг.* **дувоздаҳангушта**.

**ДУВОЗДАҲБУРҶ** دوازده‌برج *нуҷ.* бурҷҳои дувоздаҳгона, ки ба онҳо Ҳамал, Савр, Ҷавзо, Саратон, Асад, Сунбула, Мизон, Ақраб, Қавс, Ҷадй, Далв ва Ҳут дохиланд.

**ДУВОЗДАҲГИРЕҲ** دوازده‌گره номи нақше, ки дар чӯб канда мешавад.

**ДУВОЗДАҲГОНА** دوازده‌گانه иборат аз дувоздаҳ қисмат: **бурҷҳои дувоздаҳгона**.

**ДУВОЗДАҲИМОМА** دوازده‌امامه *мансуб ба* маз-

ҳаби шиаи дувоздаҳимомӣ.

**ДУВОЗДАҲҚАБАТА** دوازده‌قبطه *ниг.* **дувоздаҳошёна**.

**ДУВОЗДАҲҚАТОРА** دوازده‌قطاره дорои дувоздаҳ қатор.

**ДУВОЗДАҲМАҚОМ** دوازده‌مقام *мус.* маҷмӯаи тарона ва оҳангҳои мусиқии мардуми тоҷику форсизабон, ки аз дувоздаҳ парда иборат аст.

**ДУВОЗДАҲОШЁНА** دوازده‌آشیانه дорои дувоздаҳ ошёна: **бинои дувоздаҳошёна**.

**ДУВОЗДАҲПАРДА** دوازده‌پرده *мус.*, *ниг.* **дувоздаҳмақом**.

**ДУВОЗДАҲРӮЗА** دوازده روزه 1. аз рӯи дувоздаҳ рӯз; ба мӯҳлати дувоздаҳ рӯз: **сафари дувоздаҳрӯза**.

**ДУВОЗДАҲСОАТА** دوازده‌ساعته 1. аз рӯи дувоздаҳ соат. 2. ба мӯҳлати дувоздаҳ соат.

**ДУВОЗДАҲСОАТӢ** دوازده‌ساعتی *ниг.* **дувоздаҳсоата**.

**ДУВОЗДАҲСОЛА** دوازده‌ساله 1. дорои синну соли дувоздаҳ. 2. ба мӯҳлати дувоздаҳ сол: **ҳабси дувоздаҳсола**.

**ДУВОЗДАҲТИРА** دوازده‌تیره дувоздаҳ тир дошта; **милтиқи дувоздаҳтира** милтиқе, ки дувоздаҳ тир дар тирдонаш ҷой мегирад.

**ДУВОЗДАҲУМ** دوازدهم дорои шуморӣ ё рутбаи дувоздаҳум; шумораи тартибӣ аз адади 12.

**ДУВУМ** دوم *шумораи тартибии* **ду**.

**ДУВУМДАРАҶА** دوم درجه *мансуб ба* **дараҷаи дуюм**; ғайри асосӣ, фаръӣ.

**ДУВУМИН** دومین *ниг.* **дувум**.

**ДУГ** دوگ (*аслаш* **дук**): **дуги чайра** хори дукмонанди бадани чайра.

**ДУГАЗА** دوگزه *кҳн.* пояи милтиқи пилтагӣ.

**ДУГАЗӢ** دوگزی ду газ дарозӣ дошта.

**ДУГБИНӢ** دوگبینی *ниг.* **дукбинӣ**.

**ДУГЕСӮ** دوگیسو дузулф.

**ДУГЕТӢ** دوگیتی ду ҷаҳон, ду олам, ду дунё; дунёи ҳастӣ ва дунёи фонӣ.

**ДУГОНА** دوگانه 1. аз ҳам фарқкунанда, ноҳамгун, мухталиф; дорои ду ҷинси мухталиф. 2. дуто, ҷуфт; қӯша; **дугона кардан** аз чанд бех растаниҳои дар як ҷо ва ба ҳам зич баромада, ду бехи хубтаринашро гузоштан. 3. ду мағзи дар як дона рӯидаи зардолу, бодом, шафтолу *ва г.* 4. *маҷ.* ду духтар ва ё зани бо ҳам дӯсти наздик: **дугонаи ҷонӣ, дугонаи ҷоноҷон**.

**ДУГОНАБОЗ** دوگانه باز он ки дугонаҳои худро бениҳоят дӯст медорад ва ба онҳо бисёр аҳамият медиҳад; он ки дугонаҳои зиёд дорад.

**ДУГОНАБОЗӢ** دوگانه‌بازی 1. бозии духтарчаҳои хурд, ки дар он нақши дугонаҳоро иҷро мекунанд. 2. бо дугонабозӣ вақтро гузарондан: **дугонабозӣ кардан** (*ба ҳар ду маъно меояд*).

**ДУГОНАГӢ** دوگانگی дӯстӣ дар байни занону духтарон: **муносибати дугонагӣ, дугонагӣ доштан ба** *касе*.

**ДУГОНАПАРАСТ** دوگانه‌پرست *д.* 1. ноҳамгунӣ, носозгорӣ, ихтилоф. 2. санавӣ, парастишкунандаи ду маъбуд.

**ДУГОНАПАРАСТӢ** دوگانه‌پرستی ду маъбудро парастидан, санавият.

**ДУГОНАСӮЗ** دوگانه‌سوز *тех.* муҳаррике, ки бо ду навъ сӯзишворӣ (*бензин ва газ*) кор мекунад.

**ДУГОНИК** دوگانک 1. тавъамон, ду ҳамзод. 2. яке аз ду бачае, ки ҳамроҳ таваллуд ёфтааст.

**ДУГОНӢ** دوگانی дутоӣ, ҷуфт.

**ДУГОҲ** دوگاه *мус.* яке аз мақомҳои мусиқии классикии тоҷикии «Шашмақом».

**ДУГПУШТ** دوگ پشت *ниг.* **чайра**.

**ДУГУМОНА** دوگمانه *гуфт.* аз ду эҳтимол яке; **ярадори дугумона** маҷрӯҳе, ки сиҳат шуданаш дар гумон аст.

**ДУГУРӮҲӢ** دوگروهی дудастагӣ, ба ду гурӯҳ ҷудо шуда.

**ДУГӮӢ** دوگوئی :**дугӯӣ кардан** дуӣ ҷустан, ба як фикр наистодан, ду хел гап задан; дурӯягӣ кардан.

**ДУГӮША** دوگوشه дорои ду гӯшак; дорои ду даста: **кӯзаи дугӯша**.

**ДУҒДОҒ** دوغداغ *зоол.* мурғи даштии калон-

ҷуссаи гардандароз аз қатори турнашаклҳо.

**ДУҒИЛДИРАКА** دوغلدرکه *гуфт.* дучарха: **аробаи дуғилдирака**.

**ДУД** دود 1. моддаи тирарангги абру бухормонанд, ки аз сӯхтани чизе пайдо шуда, ба ҳаво мебарояд: **дуди борут**, **дуди паровоз, дуди сиёҳ (сафед, хокистарранг, ғализи бадбӯ), дуду ғубор**. 2. *маҷ.* оҳ; оҳу нола, фиғон; **дуди дил** оҳу фиғон; сӯзу гудози ботинӣ. 3. *маҷ.* ба маънои сиёҳӣ, тирагии ғамангез *ва г.* истеъмол мешавад: **дуди алам**, **дуди оҳ, дуди ситам**; **дуд додан** сигарет кашидан; **дар дуд хушк кардан** барои хӯрдан тайёр кардан (-и моҳӣ, гӯшт *ва г.*); **дуд кардан** а) дуд баровардан (*ба ин маънӣ ҳамчун таркиби феълии монда ва гузаранда кор фармуда мешавад*); б) сӯзонда дуди чизеро баровардан; даргиронидан (*мас., сигарет ё исфандро*); **дуд ба дуд кашидан** пайиҳам, дуд болои дуд кашидан (*чилиму сигаретро*); **дар байни дуду оташ** дар байни тирборон; **дуди** *касе* **баромадан** фиғони касе баромадан; сахт ғаму ғусса хӯрдан; **дуд аз димори** *касе* **баромадан** (баровардан) димор аз рӯзгори касе баромадан (баровардан); нобуд кардан, азият кашидан, зиндагӣ ба ӯ тира гардидан; ◊ **дуд аз ҷигар баромадан** а) оҳу фиғон кардан, сӯзу гудоз кардан; б) ғаму ғусса хӯрдан; сахт ғамгин шудан; **дуд аз ҷони** *касе* **баровардан** касеро ба ҳалокат расонидан, несту нобуд сохтан; *муқ.* **димор аз ҷони** *касе* **баровардан**; **дегу дуд кунонидан** хӯрок пазондан, ба хӯрокпазӣ водор сохтан; **дуд ба димоғ задан** а) ниҳоят хафа шудан, бисёр ғамгин шудан; б) сахт оташин шудан, ғазабнок шудан.

**ДУДА** I دوده моддаи сиёҳе, ки дар натиҷаи муддати зиёд дуд кардан дар мӯрӣ, таги дег *ва г.* пайдо мешавад, сиёҳӣ.

**ДУДА** II دوده *ниг.* **дудмон**.

**ДУДАМ** دودم *ниг.* **дудама**.

**ДУДАМА** دودمه ҳар ду тарафаш буранда: **корди дудама, теғи дудама**.

**ДУДАНГЕЗ** دودانگیز дудзо, барорандаи дуд.

**ДУДАНДУД** دواندود дудолуд, андуда бо дуд.

**ДУДАР** دودر *кинояи аз* дунё, олам.

**ДУДАРА** دودره дорои ду дар, ду дар дошта; даромадгоҳу баромадгоҳ дошта.

**ДУДАСТА** دودسته 1. бо ду даст: **дудаста вохӯрӣ кардан, дудаста пахта чидан**. 2. ду даста дошта, дорои ду дастгир: **арраи дудаста, кӯзаи дудаста**.

**ДУДАФКАН** دودافکن 1. афканандаи дуд, барорандаи дуд. 2. ҷодугар, соҳир.

**ДУДАФКАНӢ** دودافکنی *маҷ.* ҷодугарӣ, соҳирӣ.

**ДУДАХАРД** دوده‌خورد *ниг.* **дудахӯрд**; ◊ **ин матбахи дудахард** дунё, олам.

**ДУДАХӮРД** دوده خورد аз дуд сиёҳшуда.

**ДУДБАРО** دودبرا роҳи баромадани дуд (*дар оташдон*); дудкаш.

**ДУДБАРОӢ** دودبرائی баромадани дуд, хориҷ шудани дуд.

**ДУДГИРИФТА** دودگرفته *сифати феълии замони гузашта аз* **дуд гирифтан**; аз дуд сиёҳшуда: **деворҳои дудгирифта**.

**ДУДГОҲ** دودگاه *ниг.* **дудкаш**.

**ДУДҒӮЛА** دودغوله пайдо шудани дуди зиёд бар асари сухтор, кӯрдуд, дуди сиёҳ, пурдуд.

**ДУДДИҲӢ** دوددهی *исми амал аз* **дуд додан**; ба воситаи дуд хушк кардани моҳӣ, гӯшт *ва г.*

**ДУДДОДА** دودداده *сифати феълии замони гузашта аз* **дуд додан**; дудӣ.

**ДУДДОР** دوددار дорои дуд, омехта бо дуд, ҳамроҳ бо дуд.

**ДУДЗАДА** دودزده *сифати феълии замони гузашта аз* **дуд задан**; бӯи дуд гирифта, дудхӯрда.

**ДУДЗАДАГӢ** دودزدگی *шакли дигари сифати феълии замони гузаштаи* **дудзада**; дудзада будан.

**ДУДИЛА** دودله он ки дар иҷро кардан ё накардани коре ба қарори қатъӣ наомадааст; калаванда дар миёни ду фикр, мутараддид.

**ДУДИЛАГӢ** دودلگی қатъӣ набудан дар иҷрои коре, калавандагӣ дар байни ду фикр; шакку тардид; **бе ҳеҷ дудилагӣ** бо қатъият, ба ягон шубҳа роҳ надода; **дудилагӣ кардан** беқатъиятӣ зоҳир кардан (*дар иҷрои коре*).

**ДУДИЛОНА** دودلانه беҷуръатона, ғайриқатъӣ;

шубҳаангезона.

**ДУДӢ** دودی 1. *мансуб ба* **дуд**; **пардаи дудӣ** парда аз дуд. 2. дуд додашуда: **моҳии дудӣ**.

**ДУДКАШ** دودکش роҳи махсус барои баромадани дуд, мӯрӣ, дудбаро: **дудкаши кӯраи оҳангарон, дудкаши самовор, мӯрии дудкаш**.

**ДУДМОН** دودمان *кит.* хонадон, хонавода; авлод, оила; қабила.

**ДУДМОНАНД** دودمانند монанди дуд, ба дуд монанд; шабеҳи дуд: **ғубори тунуки дудмонанд**.

**ДУДНОК** دودناک дудолуд, бо дуд омехта, дуддор.

**ДУДОЛУД** دودآلود олуда бо дуд, ба дуд омехта; дуд нишастамонда: **хонаи сиёҳи дудолуд**.

**ДУДОСО** دودآسا ба мисли дуд, дудмонанд.

**ДУДОҲАНГ** دودآهنگ *кит.* 1. зарфи сафолӣ, ки дар он дудаи чароғ *ва г.* барои сохтани сиёҳӣ ҷамъ карда мешавад. 2. дудкаш, дудбаро, мӯрӣ.

**ДУДПУЛӢ** دودپولی *таър.* андозе, ки дар замони аморат аз ҳар як ҳавлӣ ситонида мешуд.

**ДУДРАНГ** دودرنگ сиёҳчатоб, тира, торик, тиранг.

**ДУДСИФАТ** دودصفت *ниг.* **дудмонанд**.

**ДУДХОНА** دودخانه 1. ҷое, ки дар он чармгарон пӯстро дуд медиҳанд; хонае, ки дар он ҷо моҳию гӯштро дуд медиҳанд, хонаи дуддиҳӣ. 2. хонаи пурдуд.

**ДУДХӮРДА** دودخورده бӯи дуд зада, дудолуда; бемаза.

**ДУЖХИМ** دژخیم *ниг.* **дижхим**.

**ДУЗАБАР** دوزبر *грам., кит.* танвин.

**ДУЗАБОН** دوزبان *маҷ.* дурӯя, мунофиқ, риёкор.

**ДУЗАБОНА** دوزبانه 1. донандаи ду забон, ду забонро хуб медонистагӣ, зуллисонайн. 2. ба ду забон таълифгардида: **луғати дузабона**.

**ДУЗАБОНӢ** دوزبانی 1. ба хубӣ донистани ду забон. 2. *маҷ.* дурӯягӣ, мунофиқӣ.

**ДУЗАНА** دوزنه он ки ду зан дорад, соҳиби ду зан.

**ДУЗАНАГӢ** دوزنگی дузана будан, ду зан доштан.

**ДУЗАРДА** دوزرده тухми дорои ду зарда: **тухми дузарда**.

**ДУЗД** دزد он ки моли касеро пинҳонӣ мебарад ё ғорат мекунад, роҳзан; **дузди адабӣ** он ки асари адиберо аз они худ ба қалам медиҳад, асардузд; *чизеро* **дузд задан** ба тариқи пинҳонӣ тасарруф намудани чизе, чизеро гирифта бурдани дузд; **дузд бошу боинсоф бош** (*мақ.*) дар ҳамаи корҳо адлу инсофро набояд фаромӯш кард; **дуздро қароқчӣ задан** (*мақ.*) чизе, ки бо роҳи ҳаром ба даст омадааст, ҳамин тавр аз даст меравад.

**ДУЗДАНДА** دزدنده *сифати феълии замони гузашта аз* **дуздидан**; дузд, роҳзан.

**ДУЗДАФШОН** دزدافشان *кит.* он ки молҳои дуздиро фурӯхта медиҳад; ҳанноте, ки молҳои дуздиро арзон харида, ба дигарон қимат мефурӯшад.

**ДУЗДАФШОНӢ** دزدافشانی ҳаннотӣ, фурӯхтани моли дуздӣ.

**ДУЗДАФШОР** دزدافشار *кит.* 1. *ниг.* **дуздафшон**. 2. роздон, шарик ва ёрирасони дузд. 3. дузде, ки аз ғояти чаққонӣ моли дузди дигарро мебарад.

**ДУЗДБАШАРА** دزدبشره монанд ба дузд, бо қиёфаи дузд.

**ДУЗДБОЗОР** دزدبازار 1. *маҷ.* бозоре, ки дар он ҷо дузд зиёд аст. 2. фурӯшгоҳ ё бозоре, ки дар он ҷо нархҳо хеле гарон аст.

**ДУЗДБУРДА** دزدبرده он чи дузд бурдааст, моли дуздӣ.

**ДУЗДВОР** دزدوار *ниг.* **дуздона**.

**ДУЗДГОҲ** دزدگاه *ниг.* **дуздхона**.

**ДУЗДЗАДА** دزدزده сифати феълии замони гузашта аз **дузд задан**; касе ё ҷое, ки дузд задааст, ғоратшуда.

**ДУЗДИДА** دزدیده 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **дуздидан: дуздида бурдан, дуздида тавонистан, дуздида рафтан**. 2. *маҷ.* пинҳонӣ, махфиёна, рустӣ: **нигоҳҳои дуздида, дуздида нигоҳ кардан ба сӯи** *касе*.

**ДУЗДИДАН** دزدیدن пул ва моли касеро пинҳонӣ аз худ кардан, дуздӣ кардан, ба сирқат бур-

дан; касеро аз ғайри ихтиёри ӯ ё падару модараш ва ё парастораш бо худ гирифта бурдан; **дили** *касеро* **дуздидан** дили касеро рабудан, касеро ба худ моил кардан.

**ДУЗДӢ** دزدی 1. ба тариқи пинҳонӣ аз они худ кардани молу мулки дигарон, сирқат; **дуздӣ кардан** дуздидан. 2. амал ва шуғли дузд, дузд будан. 3. ба роҳи дуздидан ба даст омада; бо роҳи ғайриқонунӣ ё макру фиреб ба даст овардашуда; дуздидашуда: **моли дуздӣ, пули дуздӣ**; **дуздию гургӣ** дуздидан ва хиёнат кардан.

**ДУЗДОДУЗДӢ** دزدادزدی дуздии бисёр, бисёр рӯй додани ҳодисаи дуздӣ.

**ДУЗДОНА** دزدانه мисли дузд, ҳамчун дузд; пинҳонӣ, махфиёна.

**ДУЗДОНДАН** دزداندن *тарзи бавоситаи* **дуздидан**; ба дузд додан (*беэҳтиётӣ карда ё ба сабаби дуруст нигаҳбонӣ карда натавонистан*).

**ДУЗДПЕША** دزدپیشه он ки кору шуғлаш дуздиву роҳзанӣ аст; дузд, роҳзан.

**ДУЗДСИФАТ** دزدصفت *ниг.* **дуздона**.

**ДУЗДХОНА** دزدخانه макони дуздон, маскани дуздон.

**ДУЗИСТ** دوزیست *биол.* ҷонваре, ки ҳам дар об ва ҳам дар хушкӣ зиндагӣ дорад; ҳайвони мутааллиқ ба обхокӣ.

**ДУЗИСТӢ** دوزیستی *мансуб ба* **дузист**; дорои хусусиятҳои дузистӣ, обхокӣ будан.

**ДУЗОНУ** دوزانو **:дузону нишастан** ҳар ду зонуҳоро ба пеш, ба замин зада, пойҳоро ба ақиб гузошта нишастан; **дузону шудан** ба сари ҳар ду зону такя карда истодан.

**ДУИЯТ** دوئیت *кит.* аз ду қисм иборат будан; ба ду ҷудо шудан, дуто будан.

**ДУӢ** دوئی 1. дуто будан. 2. ду ҷиҳат доштан, ихтилоф мавҷуд будан. 3. *кит.* дурӯӣ, мунофиқӣ, риё.

**ДУК** دوک чӯби махсус тарошидашудаи дарозшакли нӯкборик, ки вайро ба чарх гузошта, бо он ресмон мересанд; **дуки ҷайра** *ниг.* **дуг**.

**ДУКА** دوکه *кит.* зиндон, маҳбас.

**ДУКАРАТА** دوکرته ду баробар зиёд, дучанд; *ниг.* **дубора**.

**ДУКАРАТӢ** دوکرتی *ниг.* **дуборӣ**.

**ДУКАСА** دوکسه 1. ду кас шуда, ду нафар якҷоя шуда; **бозии дукаса** бозие, ки дар он аз ҳар ду тараф ду нафар баромад мекунанд; **дукаса шуда** ду кас якҷоя шуда (*барои иҷрои коре*). 2. барои дукас ҷой дошта, махсус барои ҷойгир шудани ду нафар: **кати дукаса, ҳуҷраи дукаса**.

**ДУКАСӢ** دوکسی *ниг.* **дукаса**; дунафарӣ: **ба асп дукасӣ савор шудан**.

**ДУКАФА** دوکفه *гуфт.* ду кафи дастро якҷоя карда: **дукафа об нӯшидан**.

**ДУКАФОН** دوکفان аз миёна баробар ба ду ҳисса тақсим шуда: **дукафон кардан**, **дукафон шудан**; ◊ **як себи дукафон** бисёр монанд.

**ДУКБИНӢ** دوک‌بینی дорои бинии дарозу нӯгборик.

**ДУК-ДУК** دوک‌دوک *калимаи тақлиди* овозе, ки дар натиҷаи пайи ҳам ба ҳам задани чизҳои чӯбӣ *ва г.* ҳосил мешавад; **дук-дуки дил** тапиши тез-тези дил.

**ДУККА** *а.* دکّه *кит., ниг.* **дӯкон** 1.

**ДУКДОН** دوکدان *кит.* ҷаъбае, ки дар он дукҳоро ҷо мекарданд.

**ДУКӢ** دوکی *мансуб ба* **дук**; монанди дук, борику махрутшакл.

**ДУККОН** دکّان *кит., ниг.* **дӯкон** 1

**ДУКОРА** دوکاره дорои ду корбурд, шахсе, ки ду кор дорад.

**ДУКОРДА** دوکارده қайчии махсус барои тарошидани пашми бузу гӯсфанд; қайчии калон.

**ДУКРЕС** دوک‌ریس *кит.* он ки бо дук нах мересад.

**ДУКТАРОШ** دوک‌تراش *кит.* устои дуктарош, устое, ки ба тарошидан ва сохтани дук машғул аст.

**ДУКТАРОШӢ** دوک‌تراشی *кит.* тарошидан ва сохтани дук.

**ДУКУР-ДУКУР** دکردکر *калимаи тақлидӣ* садои поймонии тойча, бузича, баррача *ва г.* дар вақти давидан.

**ДУКӮҲА** دوکوهه *ниг.* **дукӯҳона**.

**ДУКӮҲОНА دوکوهانه** дорои ду кӯҳон, дукӯҳондор: **шутури дукӯҳона**.

**ДУКШАКЛ دوکشکل** монанди дук, ба сони дук.

**ДУҚАБАТА دوقبطه** 1. иборат аз ду қабат, рӯи ҳам ё болои ҳам гузошташуда: **дари дуқабата**, **тирезаи дуқабата**; **дуқабата паҳн кардан** рӯи ҳам гузошта паҳн кардан. 2. *гуфт.* дуошёна, дутабақа: **бинои дуқабата**.

**ДУҚАБАТӢ دوقبطی** *ниг.* **дуқабата**.

**ДУҚАВЛА دوقوله** дурӯя, мунофиқ, ноҳамгун.

**ДУҚАНОТА دوقناته** 1. ду бол дошта: **ҳавопаймои дуқанота**. 2. *ниг.* **дуболаҳо**.

**ДУҚАТ دوقت :дуқат кардан** чизеро аз ду нӯги канораш дошта қат (қабат) кардан; **дуқат шудан** а) хам шуда ба ҳам расидани ду канори ягон чиз; б) ниҳоят хам шуда (*мас., барои таъзим ба касе*).

**ДУҚАТОРА دوقطاره** 1. дар ду қатор; ду радаи паҳлӯи ҳам: **дуқатора хишт чидан**. 2. аз ду қатор иборатбуда.

**ДУҚУТБА دوقطبه** дорои ду қутб.

**ДУЛАБӢ دولبی** *збш.* овозҳое, ки бо истифодаи ду лаб, ба монанди овозҳои «п» ва «б» пайдо мешаванд.

**ДУЛДУЛ دلدل** 1. *кит.* хачири савории Алӣ – домоди Муҳаммади пайғамбар (с). 2. *маҷ.* хачир ва маркаби тездав.

**ДУЛМУЛ دلمل** *ниг.* **дунбул**.

**ДУЛУНҶА دولنجه** ду лунҷро пур карда, бо луқмаҳои калон даҳонро пур карда: **дулунҷа хӯрок хӯрдан**..

**ДУЛФИН** *ю.* **دلفین** *ниг.* **делфин**.

**ДУМ دم** 1. қисми ақиби бадани ҷонварон, дунболаи ҷонварон, дунб: **думи гов, думи гурба, думи каждум, дум ликкондан, дум ҷунбондан (-и саг)**. 2. қисми борик ё тангшудаи охири чизе; қисми охири чизе, дунбол: **думи бодбарак, думи киштӣ, думи ҳавопаймо**. 3. *маҷ.* пайрави касе дар корҳои номақбул ва ғайримусбат; **думи** *касе ё чизе* **канда шудан** қатъ шудани рафтуомади касе ё чизе; **думи гурбаат кач гуфтан** баҳонаҷӯӣ кардан; **думро хода карда гурехтан** шитобон гурехтан, саросема ва шармандавор фирор кардан; **думаш дар (ба) хӯрҷин // думи кор дар хӯрҷин** кори нимкора аст; кори бе сару нӯг, кори муҷмал; **то коре иҷро мешавад, ки думи шутур ба замин мерасад** а) кор ниҳоят дер ба анҷом мерасад; б) иҷрои коре амри муҳол аст.

**ДУМАҒЗ دومغز** донаки думағздошта, дорои ду мағз: **бодоми думағз**.

**ДУМАҒЗА دومغزه** *ниг.* **думағз**.

**ДУМАЪНИДОР دومعنی‌دار** дорои ду маъно, думаънодошта; духӯра: **суханҳои думаънидор**.

**ДУМАЪНОДОР دومعنادار** *ниг.* **думаънидор**.

**ДУМАЪНОӢ دومعنائی** ду маъно доштан, думаънодор будан; духӯра будан.

**ДУМБА دمبه** *ниг.* **дунба**.

**ДУМБАДОР دمبه‌دار** *ниг.* **дунбадор**.

**ДУМБАК دمبک** *ниг.* **дунбак**.

**ДУМБАЛ دمبل** *тиб.* пучак (*аслаш* **думмал**).

**ДУМБАРДОР دم‌بردار** хушомадгӯ, лаганбардор, тамаллуқкор, ҷоплус.

**ДУМБАРДОРӢ دم برداری** хушомадгӯӣ, ҳурмати риёӣ, тамаллуқ: **думбардорӣ кардан**.

**ДУМБОЛ دمبال** *ниг.* **дунбол**.

**ДУМБУЛ دمبل** *ниг.* **дунбул**.

**ДУМБУРА دمبره** *ниг.* **дунбура**.

**ДУМБУРАК دمبرک** *ниг.* **дунбурак**.

**ДУМБУР-ДУМБУР دمبردمبر** *калимаи тақлиди* овози даранг-дурунг (-и нақора), садои рез.

**ДУМБУРИДА دم‌بریده** 1. бедум; думкалта, думкӯтоҳ; **хари думбурида**. 2. *маҷ.* ноқис, нозеб.

**ДУМҒОЗА دم‌غازه** *биол.* 1. ҷои ба устухон часпидаи думи ҳайвонот ва парандагон, бехи дум. 2. қисми охири устухони сутунмӯҳраи одам.

**ДУМДАРОЗ دم‌دراز** ҷонвари думаш дароз: **аккаи думдароз**, **рӯбоҳи думдароз**.

**ДУМДОР دمدار** 1. дорои дум, думнок. 2. *маҷ.* дароз, бисёр тӯлкашида (оид ба *кор*): **абрӯвони думдор** абрӯвони охираш борикшударафта; **ситораи думдор** *нуҷ.* зузанаб.

**ДУМЕҲВАРА دومحوره** *нав.* дорои ду меҳвар, ду меҳвар дошта: **автомобили думеҳвара**.

**ДУМИЛА** دومیله милтиқи шикории дорои ду мил.

**ДУМКАЛТА** دم کلته *ниг.* **думкӯтоҳ**.

**ДУМКӮТОҲ** دم‌کوتاه думаш кӯтоҳ, калтадум; *муқоб.* **думдароз: гови думкӯтоҳ**.

**ДУМЛИККОНӢ** دم‌لکّانی *исми амал аз* **дум ликкондан**; *ниг.* **думҷунбонӣ**.

**ДУММАЛ** دمّل *ниг.* **думбал**.

**ДУМОДУМ** دمادم 1. пайиҳам, пушти сари ҳам, пайваста; ба таври пайваста ва пайиҳам. 2. *маҷ.* дар пайи, аз ақиби, ба дунболи.

**ДУМОТОРА** دوماتاره дорои ду мотор: **ҳавопаймои думотора**.

**ДУМОҲА** دوماهه 1. мӯҳлати ду моҳро пур кардагӣ: **кӯдаки думоҳа**. 2. ба муддати ду моҳ: **кори думоҳа**; **курси думоҳа** мактабе, ки таҳсил дар он ба муддати ду моҳ пешбинӣ шудааст; **маоши думоҳа** маош барои ду моҳ.

**ДУМРАВ** دم رو пайрав ва тарафдори ягон кас, гурӯҳ ё ташкилот (*сифати манфӣ*).

**ДУМРАВӢ** دم‌روی пайравӣ, тарафдорӣ ба касе ё гурӯҳе: **думравӣ кардан**.

**ДУМӮҲРА** دومهره 1. ду мӯҳр пахшкарда, ду мӯҳр зада.

**ДУМЧА** دمچه 1. *шакли тасғири* **дум**. 2. қисми охири чизе; каноран борики чизе. 3. *бот.* ҷои бо танаи растанӣ пайвандшавии мева, банд: **думчаи ангур (*ё* мавиз)**, **думчаи харбуза; думча додан** тамом пухтани харбуза ё тарбуз, ки бо андак даст расондан аз палак ҷудо мешавад, банд додан; **думчааш об гирифтан** а) ба пухтан наздик расидан (*оид ба* мева); б) *киноя аз* худро андак боқувват ҳис карда, аз худ рафтан; мавқеи худро андак беҳтар дида, ба фикри саркашӣ афтодани касе.

**ДУМЧАДОР** دمچه‌دار 1. дорои думча, думчадошта. 2. *маҷ.* киноядор, дорои маънои дигари иловагӣ: **сухани думчадор**.

**ДУМЧАЧИН** دمچه‌چین **:думчачин кардан** як-як канда партофтани думча (*мас., думчаи мавизро*).

**ДУМҶУНБОН** دم‌جنبان 1. дар ҳоли ҷунбондани дум. 2. *гуфт., зоол.* чархресак, сангобдавак.

**ДУМҶУНБОНӢ** دم‌جنبانی 1. *исми амал аз* **дум ҷунбондан**; ҷунбонидани дум. 2. *маҷ.* хушомадгӯӣ, тамаллуқ; **думҷунбонӣ кардан**.

**ДӮМ-ДӮМ** دوم‌دوم *калимаи тақлидӣ* садои нақораи калон.

**ДУН** *а.* دون *кит.* 1. паст, зер, поин. 2. сифла, фурӯмоя, разил, паст (*сифати манфии одам*).

**ДУНАЖОДА** دونژاده *ниг.* **дурага**.

**ДУНАН** دنن аспи ҷавони ҳанӯз саворинашуда, той.

**ДУНАФАРӢ** دونفری 1. дукаса, дукасдукас, дуду: **дунафарӣ нишастан дар паси миз**. 2. иборат аз ду кас, ду нафарро фарогиранда: **гурӯҳҳои дунафарӣ**.

**ДУНБ** دنب *ниг.* **дум**.

**ДУНБА** دنبه 1. думба, узве аз бадани гӯсфанд, ки дар охири танаи ӯ овезон ба ҷои думи ӯст ва он бештар аз равғани карт иборат мебошад: **равғани дунба**. 2. *маҷ.* сурини инсон.

**ДУНБАГУДОЗ** دنبه‌گداز навъи сеҳру ҷоду, ки дар он ҷодугарон ба номи шахсе ба дунбаи гӯсфанд сӯзан мезананд ва афсуне бар он мехонанд ва чароғе ё шамъе зери он равшан мекунанд ва дар гӯри кӯҳнае мегузоранд, то он шахс низ чун дунба обу лоғар шуда, саранҷом бимирад.

**ДУНБАДОР** دنبه‌دار думбадор, дорои дунба, дунбамонда: **гӯсфанди дунбадор**.

**ДУНБАКАЛОН** دنبه‌کلان дорои думбаи калон: **гӯсфанди дунбакалон**.

**ДУНБОЛ** دنبال думбол, ақиб, пас; **дунболи**… аз паси…; **аз дунболи** … а) аз паси…, аз қафои…, аз ақиби…; б) дар пайравии…, дар пайгирии (касе); **дунболи ҳамдигар** паси ҳам; **дунболи** *касеро* **гирифтан** а) аз ақиби касе рафтан; ба касе пайравӣ; б) касеро таъқиб кардан, касеро поида гаштан, аз паси касе афтодан; **аз дунболи** *касе* **рафтан** а) аз паси касе рафтан; б) ба касе пайравӣ кардан; **ба (аз) дунболи** *касе* **афтодан** а) аз паси касе шудан, касеро таъқиб кардан; б) пайравӣ кардан ба кори касе; тақлид кардан ба касе дар коре; *касеро* **ба дунболи** *касе* **гузоштан** касеро барои таъқиби касе вазифадор кардан.

**ДУНБОЛА** دنباله 1. *ниг.* **дунбол**. 2. охири чизе; қисми охири чизе.

**ДУНБОЛАГИР** دنباله گیر аз паси касе раванда, аз ақиби касе афтода (*бо нияти назорат ё таъқиб*); таъқибкунанда.

**ДУНБОЛАГИРӢ** دنباله گیری таъқиб, аз паси касе афтодан: **дунболагирӣ кардан** *касеро*.

**ДУНБОЛАДОР** دنباله‌دار дароз, тавил, кашол; думдор: **абрӯи дунболадор**; **фикру андешаи дунболадор** фикру хаёли беохир, андешаҳои давомдор.

**ДУНБОЛАПУР** دنباله‌پر **:милтиқи дунболапур** *кҳн.* милтиқе, ки аз қафояш тир пур карда мешавад.

**ДУНБОЛБУРИДА** دنبال بریده *кит.*, *ниг.* **думбурида**.

**ДУНБОЛГИРӢ** دنبال گیری *ниг.* **дунболагирӣ**.

**ДУНБОЛГИР** دنبال گیر *ниг.* **дунболагир**.

**ДУНБОЛЧА** دنبالچه *биол.* устухони резае дар интиҳои сутунмӯҳраи инсон, ки онро боз-мондаи дум дар инсон медонанд.

**ДУНБУЛ** دنبل ғаллаи ҳанӯз комилан нопухта (*аслаш* **дулмул**).

**ДУНБУЛБИРЁН** دنبل‌بریان ғалладонаи нимхоми бирёнкардашуда.

**ДУНБУРА** دنبره *мус.* навъи асбоби мусиқӣ, ки тамбӯрмонанди дасткӯтоҳ аст (*дар гуфтугӯ* **думбура** *ва* **думбурак** *низ мегӯянд*).

**ДУНБУРАНАВОЗ** دنبره نواز *мус.* он ки дунбура менавозад, навозандаи дунбура.

**ДУНБУРАНАВОЗӢ** دنبره‌نوازی амали думбура-навоз, навохтани дунбура.

**ДУНЁ** *а.* دنیا 1. олами мавҷудот; ҷаҳон, гетӣ: **дунёи кӯҳна**, **дунёи қадим**. 2. *маҷ.* сарват, давлат, мол; **аз дунё чашм пӯшидан** даргузаштан, мурдан; **ба дунё омадан** таваллуд ёфтан.

**ДУНЁБЕЗОР** دنیابیزار он ки аз молу ҳол ва зиндагии индунёӣ мегурезад, хилватнишин.

**ДУНЁБЕЗОРӢ** دنیابیزاری бемайлӣ ва танаффур аз зиндагӣ.

**ДУНЁБИН** دنیابین он ки бештар ба молу сарват ва корҳои ин дунё таваҷҷӯҳ дорад, дунёпараст.

**ДУНЁВӢ** دنیاوی *ниг.* **дунявӣ**.

**ДУНЁГАРДӢ** دنیاگردی ҷаҳонгардӣ, сайру саёҳати дунё.

**ДУНЁГИР** دنیاگیر ҷаҳонгир, оламгир, ҷаҳонӣ.

**ДУНЁДИДА** دنیادیده ҷаҳонгашта; гарму сарди зиндагиро чашида; пурдидаю таҷрибакор.

**ДУНЁДИДАГӢ** دنیادیدگی таҷрибадорӣ ва кордонӣ.

**ДУНЁДОР** دنیادار *маҷ.* тавонгар, соҳиби молу давлат.

**ДУНЁДУШМАН** دنیادشمن *кит.*, *маҷ.* мухолиф ва гурезони дунёи моддӣ, парҳезгор, хилватнишин.

**ДУНЁДӮСТ** دنیادوست дунёталаб, дунёпараст.

**ДУНЁӢ** دنیائی *ниг.* **дунявӣ**.

**ДУНЁПАРАСТ** دنیاپرست он ки молу пулро дӯст медорад, молпараст, ба ҳирси моли дунё монда.

**ДУНЁПАРАСТӢ** دنیاپرستی молпарастӣ, парастидан ва ҳарис будан ба молу лаззати дунё.

**ДУНЁТАЛАБ** دنیاطلب хостори лаззати дунёи моддӣ, толиби дунё.

**ДУНЁҶӮЙ** دنیاجوی он ки аз пайи молу мулк медавад, моландӯз.

**ДУНИМ** دونیم ба ду ҳиссаи баробар ҷудошуда, ду нисфшуда, дупора.

**ДУНИМА** دونیمه *ниг.* **дуним**.

**ДУНПАРАСТ** دون‌پرست *ниг.* **дунпарвар**.

**ДУНПАРВАР** دون‌پرور он ки фурӯмоя ва пастфитратонро ҳимоя мекунад, сифлапарвар: **дунёи дунпарвар**.

**ДУНПАРВАРӢ** دون پروری парвариши мардуми паст ва фурӯмоя.

**ДУНПОЯ** دون‌پایه дорои мақом ва дараҷаи пасту камаҳамият, беасос.

**ДУНУҚТА** دونقطه *грам.* аломати китобатӣ дар шакли ду нуқтаи болои ҳам гузошта (:), аломати баён.

**ДУНҲИММАТ** دون‌همّت пастҳиммат, фурӯмоя; хасис.

**ДУНҲИММАТӢ** دون‌همّتی пастҳимматӣ, фурӯмоягӣ; хасисӣ, хасосат.

**ДУНЯВӢ** دنیوی 1. *мансуб ба* **дунё**; ҷаҳонӣ. 2. ба моддӣ будани ҷаҳон эътиқод дошта, инҷаҳонӣ; **давлати дунявӣ** давлате, ки дар асоси қонунҳои умумибашарӣ поягузорӣ шуда аз дин ҷудо аст.

**ДУО** *а.* دعا *д.* дархост аз Худо, ниёиш; **дуои хайр** аз Худо хостани хайрият ва некии касе; **дуо кардан** *касеро* хайру баракати касеро аз Худо талаб кардан; **дуои** *касеро* **гирифтан** ба касе хизмате ё некие карда, мавриди ситоиш ва дуоталабии вай шудан.

**ДУОБА** دوآبه ҷои бо ҳам як шудани ду рӯд ё ду шохоби ду дарё.

**ДУОГАР** دعاگر дуогӯй, ситоишгар, ҳамду санохон.

**ДУОГӮЁН** دعاگویان дар ҳоли дуогӯӣ, ҳангоми дуо хондан.

**ДУОГӮӢ** دعاگوئی талаб кардани хайру некӣ аз Худованд, дуохонӣ.

**ДУОГӮЙ** دعاگوی дуокунанда; хайрхоҳ, некхоҳ.

**ДУОНАВИС** دعانویس он ки ба ивази пулу мол барои дигарон дуову тӯмор менависад, тӯморнавис.

**ДУОТАША** دوآتشه *кит.* ду маротиба тақтиршуда: **араки дуоташа**.

**ДУОХОН** دعاخوان 1. азоимхон, афсунхон; бо дуову афсун табобаткунанда. 2. он ки дар зиёратгоҳҳо ва гӯристонҳо дуо мехонад; дуогӯй.

**ДУОХОНӢ** دعاخوانی *кор ва амали* **дуохон**, азоимхонӣ, афсунхонӣ.

**ДУОҲАНА** دوآهنه *ниг.* **дупозагӣ**.

**ДУОШЁНА** دوآشیانه дуқабата, дорои ду табақа: **бинои дуошёна**.

**ДУПАЙКАР** دوپیکر *кит., ниг.* **ҷавзо**.

**ДУПАЛЛА** دوپلّه дорои ду палла; **тарозуи дупалла**.

**ДУПО** دوپا дорои ду по; **гурги дупо** *киноя аз* одами дузду ғоратгар.

**ДУПОЗАГӢ** دوپازگی дупозадор, дорои ду поза: **испори дупозагӣ**.

**ДУПОРА** دوپاره дунима, дуҳисса, дуқисм, дунимшуда, ду пораи як чиз.

**ДУПОЯ** دوپایه дупо; бо ду по: **дупоя лагад задан**.

**ДУППА-ДУРУСТ** دپه درست *гуфт.* аз ҳар ҷиҳат солим, тандуруст: **одами дуппа-дуруст**.

**ДУПУЛА** دوپوله *гуфт.* ба қадри ду пули сиёҳ арзишнадошта, беарзиш; **дупула нафъ нарасидан** ҳеҷ нафъе нарасидан.

**ДУПУШТА** دوپشته **:нони дупушта** ноне, ки ду маротиба, яъне аз ду тараф ба танӯр часпонда пухтаанд (*ба иллати нопухта афтиданаш*), ноне, ки рӯй надорад.

**ДУПӮСТА** دوپوسته 1. ғафс, гирифта (*оид ба овоз*). 2. *маҷ.* духӯра.

**ДУР** دور чизе, ки дар фосилаи зиёди замонӣ ё маконӣ воқеъ аст; *муқоб.* **наздик; муддати дуру дароз** вақти ниҳоят зиёд, мӯҳлати бисёр тӯлонӣ; **роҳи дуру дароз** роҳи хеле тӯлонӣ, роҳи дурдаст; **хомӯшии дуру дароз** сукути бардавом, хомӯшии кашолёфта; **дур будан** фосилаи зиёд доштан; **дур кардан** ба фосилаи дур фиристондан; рондан; ғоиб кардан, **дур дидан** фаромӯш кардан, аз ёд баровардан.

**ДУР(Р)** *а.* در марворид, гавҳар: **дурри носуфта, дурри якдона, дурри ягона, дурри якто, дурри ятим; дурр суфтан** а) сӯрох кардани марворид барои ба ришта кашидан; б) *киноя аз* сухани балеғи бикр гуфтан, каломи наву тоза гуфтан.

**ДУРАГА** دورگه зоти нави аз ду зоти гуногун ба вуҷуд овардашуда; **дурага кардан** аз ду зот ба вуҷуд омадани зоти нав.

**ДУРАНГ** دورنگ 1. дорои ду ранги гуногун. 2. *кит., маҷ.* дурӯя, мунофиқ; ноустувор. 3. *варз.* ҳисоби баробар.

**ДУРАНГА** دورنگه *ниг.* **дуранг** 1.

**ДУРАНГӢ** دورنگی 1. дуранг будан, ду ранги гуногун доштани чизе. 2. *кит., маҷ.* дурӯягӣ, мунофиқӣ; ноустуворӣ.

**ДУРАНДЕШ** دوراندیش он ки ояндаи кореро меандешад, оқибатандеш, мулоҳизакор, охирбин.

**ДУРАНДЕШӢ** دوراندیشی дурандеш будан, дурбинӣ, мулоҳизакорӣ, охирбинӣ.

**ДУРАНДЕШОНА** دوراندیشانه дурбинона, бомулоҳиза, аз рӯи дурандешӣ.

**ДУРАНДОЗ** دورانداز дурафкан: **тӯпи дурандоз**.

**ДУРАФКАН** دورافکن он ки ё он чи чизеро дур мепартояд, дурандоз.

**ДУРАФТОДА** دورافتاده дар ҷои дур воқеъшуда, дар ҷои дур зиндагикунанда: **дурафтода аз ватан**, **дӯсти дурафтода**.

**ДУРАФТОДАГӢ** دورافتادگی *шакли дигари сифати феълии* **дурафтода**; дурафтода будан, дастрас набудан.

**ДУРАФШ** درفش *ниг.* **дирафш**.

**ДУРАФШОН//ДУРФИШОН** درافشان//درفشان гавҳарфишон, марворидпош; ◊ **абри дурафшон** абри борон, абри бороновар.

**ДУРАХШ** درخش тобиш, фурӯғ, партави чашмбаранда.

**ДУРАХШИДАН** درخشیدن партав афкандан, барқ задан, тофтан.

**ДУРАХШОН** درخشان дурахшанда, тобанда, равшан.

**ДУРАХШОНӢ** درخشانی тобонӣ, фурӯғ, тобиш, дурахш.

**ДУРАҲА** دورهه *ниг.* **дуроҳа**.

**ДУРБИН** دربین 1. он ки чашмаш дурро нағз мебинад; он ки дурро беҳтар аз наздик мебинад. 2. *маҷ.* одами дурандеш, мулоҳизакор. 3. асбоби шишагӣ, ки дурро наздик ва калон карда нишон медиҳад.

**ДУРБИНӢ** دوربینی дурандешӣ, оқибатандешӣ, мулоҳизакорӣ.

**ДУРБИНОНА** دوربینانه дурандешона, бо пешбинии оянда, ояндаи дурро ба назар гирифта.

**ДУРБОШ** دورباش *таър.* найзаи душоха, ки шотирон (маъракагирон) ва пешхизматҳо ба даст гирифта, пеш-пеши подшоҳ рафта «дур бош!» гӯён роҳ мекушоданд.

**ДУРБУРД** دوربرد *нав.* дорои тавоноӣ ва имкониятҳои партоб ба фосилаи зиёд: **мушакҳои дурбурд**.

**ДУРГАРД** دورگرد 1. он ки ё он чи ба фосилаи дур мегардад. 2. *маҷ.* бегона, ноошно.

**ДУРДА** درده он чи аз моеот баъд аз ҷӯшондан таҳшин мешавад, лойқаи таҳшиншудаи шароб, сирко *ва г.*

**ДУРДАСТ** دوردست ҷои дур, ҷои воқеъ дар фосилаи тӯлонӣ, дуродур, дастнорас.

**ДУРДИКАШ** دردی‌کش *кит.* боданӯши гузаро, арақхӯри ашаддӣ.

**ДУРДИНӮШ** دردی نوش *ниг.* **дурдикаш**.

**ДУРДИОМЕЗ** دردی‌آمیز бо дурд омехта, ғайри соф, ғашнок, лойолуд (*сифати май*).

**ДУРДИОШОМ** دردی‌آشام *ниг.* **дурдикаш**.

**ДУРДИХОР** دردی خوار *ниг.* **дурдикаш**.

**ДУРДОЛУДА** دردآلوده *ниг.* **дурдиомез**.

**ДУРДОНА** دردانه 1. як дона дурр, дурри якто. 2. *маҷ.* фарзанди якто, фарзанди азиз, нури дида; ◊ **дурдонаҳои назм** намунаҳои беҳтарини назм, шоҳасарҳои шоирон.

**ДУРЕДГАР** دریدگر устои чӯбтарош, наҷҷор.

**ДУРЕДГАРӢ** دریدگری касбу кори дуредгар, наҷҷорӣ.

**ДУРЗАН** دورزن *ҳ.* ба дур расанда, аз масофаи зиёд зарбазананда (*тиру тӯп*): **тӯпи дурзан**.

**ДУРЗАНӢ** دورزنی тавоноӣ ва имконияти дур задан.

**ДУРӢ** دوری 1. дур будан аз ҷиҳати масофа; **дурӣ доштан** дур будан, фосила доштан. 2. ҷудоӣ, маҳҷурӣ; **дурӣ гузидан // дурӣ ҷустан** канора гирифтан, дур шудан.

**ДУРМАДАРОЗ** دورمدراز дар фосилаи зиёд, тӯлонӣ, дер давом кардан.

**ДУРМОНДА** دورمانده ҷудо, аз дигарон дурафтода.

**ДУРМОНДАГӢ** دورماندگی ҷудоӣ, фироқ, дурафтодагӣ.

**ДУРНАВИС** دورنویس *нав.* ба ҷои дур фиристанда, факс.

**ДУРНАЗАР** دورنظر *ниг.* **дурандеш**.

**ДУРНАЗАРӢ** دورنظری *ниг.* **дурандешӣ**.

**ДУРНАМО** دورنما 1. манзара, чашмандоз; намуд аз дур. 2. лавҳаи рассомӣ ё сурати табиат, ки манзарае аз дур дар он тасвир ёфтааст. 3. *маҷ.* ояндабинӣ (-и рушду тараққиёт).

**ДУРНАМОСОЗ** دورنماساز *нав.* он ки нақшаҳои

ояндаро тартиб медиҳад.

**ДУРНИГАР** دورنگر доштани тавоноии дур нигаристан, ояндангар, дурбин.

**ДУРНИГАРӢ** دورنگری тавоноии дур нигаристан, шинохтан ва дарёфтани рӯйдодҳои оянда, дурбинӣ.

**ДУРНИГОР** دورنگار *нав.* ба ҷои дур фиристанда, факс.

**ДУРНИГОРӢ** دورنگاری *нав.* фиристанда ба ҷои дур, факс кардан.

**ДУРОДУР** دورادور хеле ҷои дур; дури дур, фосилаи зиёд.

**ДУРОҲА** دوراهه 1. ҷои ба ду роҳ тақсим шудани як роҳ ё ҷои пайваст шудани ду роҳ. 2. дорои ду роҳ; *истиоратан*: **дар дуроҳаи ҳаёт истодан**.

**ДУРОҲӢ** دوراهی ҷое, ки аз он ду роҳ сар мешавад.

**ДУРПАРВОЗ** دورپرواز *нав.* парвозкунанда ба масофаи дур, дорои тавоноӣ ва имконияти парвоз ба фосилаи зиёд.

**ДУРРАВ** دوررو *нав.* ба масофаи дур раванда; равона ба ҷои дур: **қатораи дуррав**.

**ДУРРОА** *а.* درّاعه *кит.* 1. як навъ либоси ҷангӣ. 2. либоси рӯпӯши сӯфиёну шайхон.

**ДУРРОҶ** *а.* درّاج парандаи хушнамуде аз ҷинси кабк, дарроҷ.

**ДУРУД** I درود 1. салом, таҳният. 2. сано, ситоиш; **дуруду паём гуфтан** салом гуфтану хабар додан; **дуруду таҳният гуфтан** табрик кардан.

**ДУРУД** II درود *кит., ниг.* **дарав**; **кишту дуруд** коштан ва даравидан; зироаткорӣ.

**ДУРУДАН** درودن *кит., ниг.* **даравидан**.

**ДУРУДАРОЗ** دورودراز хеле дур, вақти зиёд, фосилаи зиёдро гирифтан, мутадовим.

**ДУРУКНА** دورکنه дорои ду рукн, дорои ду қисмат.

**ДУРУСТ** درست 1. тандуруст, хуб, солим, сиҳат; *муқоб.* **бемор**. 2. рост, саҳеҳ; беайб, беғалат; *муқоб.* **ғалат**: **ҳалли дурусти масъала, роҳи дурустро ёфтан**. 3. тамом, комил; *муқоб.* **ноқис**; **дуруст шудан** а) беҳ шудан (*аз беморӣ*); б) ислоҳ ёфтан, бенақс гардидан. 4. ҳалолкор, амин: **одами дуруст**.

**ДУРУСТАНДЕШ** درستاندیش дорои андешаи дуруст, росткор, ростқавл.

**ДУРУСТӢ** درستی саҳеҳӣ, ростӣ; ҳалолӣ, дуруст будан.

**ДУРУСТКОР** درستکار он ки корҳои худро ба ростию дурустӣ ба ҷо меорад, ҳалолкор.

**ДУРУСТКОРӢ** درستکاری дурусткор будан; ҳалолкорӣ, покӣ.

**ДУРУСТНАВИСӢ** درستنویسی беғалат ва бехато навиштан, риояи ойини нигориш ва дастури забон дар навиштан; *муқоб.* **ғалатнависӣ**.

**ДУРУСТПАЙМОН** درستپیمان ба ваъдаи худ содиқ, дар паймони худ устувор.

**ДУРУСТРАФТОР** درسترفتار дорои рафтори дуруст, дурусткор.

**ДУРУСТШУДАНӢ** درستشدنی *сифати феълии замони оянда аз* **дуруст шудан**; ислоҳпазир, қобили таълиму тарбия; қобили таъмиру тармим, созшуданӣ.

**ДУРУШТ** درشت 1. ноҳамвор, дағал: **матои дурушт**. 2. дағал, бадрафтор; **орди дурушт** орди ғайри маҳин.

**ДУРУШТБОФ** درشتباف бофтание, ки бофтаҳояш дурушт ва фосилаҳои бофти он зиёд аст.

**ДУРУШТБОФТ** درشتبافت *ниг.* **дуруштбоф**.

**ДУРУШТГӮӢ** درشتگوئی суханҳои носазо гуфтан, тунд ва беҷо сухан гуфтан.

**ДУРУШТГӮЙ** درشتگوی носазогӯй, он ки суханони ношоиста мегӯяд.

**ДУРУШТӢ** درشتی дурушт будан; дағалӣ, зиштӣ, бадрафторӣ.

**ДУРУШТМУОМИЛА** درشتمعامله дағал, бадрафтор, тундмиҷоз: **одами дуруштмуомила**.

**ДУРУШТМУОМИЛАГӢ** درشتمعاملگی дурушт-муомила будан, дағалӣ, бадрафторӣ, тундмиҷозӣ.

**ДУРУШТПАШМ** درشتپشم он чи пашми дурушт дорад (*ғайри нарм*): **гӯсфанди дурушт-пашм**.

**ДУРУШТРӮӢ** درشتروئی бадрӯӣ, зиштрӯӣ, бадқавоқӣ.

**ДУРУШТРӮЙ** درشتروی бадрӯй, бадқавоқ, зиштрӯ.

**ДУРУШТХӮ** درشتخو бадхулқ, зиштсират, бадрафтор.

**ДУРӮ** دورو 1. он чи ду рӯй дорад; матоъ ё чизи дигар, ки нақшу ранги пушту рӯи он аз ҳам фарқ дорад. 2. мунофиқ, риёкор.

**ДУРӮҒ** دروغ сухани норост ва ноҳақ, кизб; *муқоб.* **рост**: **дурӯғ гуфтан**; **умри дурӯғ кӯтоҳ аст** (*мақ.*); **дурӯғи маҳз** тамоман дурӯғ, ба куллӣ норост; **ваъдаҳои дурӯғ** ваъдаҳои иҷронашаванда; **гапи дурӯғ** сухани норост ва ноҳақ.

**ДУРӮҒАКӢ** دروغکی бардурӯғ, аз рӯи фанду фиреб.

**ДУРӮҒБОФ** دروغ باف *ниг.* **дурӯғгӯ(й)**.

**ДУРӮҒБОФӢ** دروغ بافی *ниг.* **дурӯғгӯӣ**.

**ДУРӮҒГӮ(Й)** دروغ گو(ی) он ки гапи дурӯғ мегӯяд, дурӯғгӯянда, козиб.

**ДУРӮҒГӮӢ** دروغگوئی амали дуруғгӯ, дурӯғ гуфтан, каззобӣ; бӯҳтон задан.

**ДУРӮҒЗАН** دروغ زن *ниг.* **дурӯғгӯ(й)**.

**ДУРӮҒИН** دروغین *ниг.* **дурӯғӣ**.

**ДУРӮҒӢ** دروغی дурӯғ будан, норостии сухан, дурӯғин.

**ДУРӮҒОМЕЗ** دروغآمیز омехта бо фиребу дурӯғ, фандомез.

**ДУРӮҒПАРДОЗ** دروغ پرداز *ниг.* **дурӯғбоф**.

**ДУРӮҒПАРДОЗӢ** دروغ پردازی *ниг.* **дурӯғбофӣ**.

**ДУРӮҒПАРОКАНӢ** دروغپراکنی *ниг.* **дурӯғбофӣ**.

**ДУРӮЗА** دوروزه 1. муддати ду рӯз, ду рӯзро фарогиранда ё дар ду рӯз иҷрошаванда. 2. *маҷ.* кӯтоҳ, зудгузар: **дунёи дурӯза**, **умри дурӯза**.

**ДУРӮӢ** دوروئی *ниг.* **дурӯягӣ**; **дурӯӣ кардан** мунофиқӣ кардан, риёкорӣ кардан.

**ДУРӮЯ** دورویه *ниг.* **дурӯ**.

**ДУРӮЯГӢ** دورویگی мунофиқӣ, риёкорӣ.

**ДУРФИШОН** درفشان *ниг.* **дурафшон**.

**ДУРҶ** *а.* درج *кит.* сандуқча барои нигоҳ доштани ҷавоҳирот ва зару зевар, ҳуққа; **дурҷи ақиқ** (*ё* **гавҳар**) даҳони маъшуқа.

**ДУСАД** دوصد *шумораи миқдорӣ* ду бор сад, дуто садӣ, адади 200.

**ДУСАДӢ** دوصدی дуто садӣ, ду бор садтоӣ.

**ДУСАДУМ** دوصدم *шумораи тартибӣ аз* **дусад**.

**ДУСАМТА** دوسمته аз ду самт, аз ҳар ду тараф.

**ДУСАР** دوسر дорои ду сар, ду сар дошта; **арраи дусар** арраи дудастаи ғӯлабӯр; **деви дусар** деви афсонавие, ки гӯё ду сар доштааст.

**ДУСАРА** دوسره *ниг.* **дусар**.

**ДУСОАТА** دوساعته муддати ду соат, ду соатро фарогиранда: **сӯҳбати дусоата**.

**ДУСОАТИНА** دوساعتینه *гуфт., ниг.* **дусоата**: **кори дусоатина**.

**ДУСОАТӢ** دوساعتی *ниг.* **дусоата**.

**ДУСОЛА** دوساله 1. ду солро пуркарда, ба синни ду расида: **кӯдаки дусола**. 2. муддати ду солро фарогиранда: **рухсатии дусола**.

**ДУСОЛАГӢ** دوسالگی дусола будан; давраи дусола.

**ДУСТ** *англ.* دوست моддаи хокамонанд барои маҳви ҳашароти зараррасон.

**ДУСУТУНА** دوستونه дорои ду сутун, аз ду сутун иборатбуда.

**ДУТАБАИЯТӢ** دوتبعیتی *ниг.* **душаҳрвандӣ**.

**ДУТАБАҚА** دوطبقه **:дари дутабақа** дари ду табақа дошта.

**ДУТАРАФА** دوطرفه аз ду тараф; мутақобил; **алоқаи дутарафа** робитаи мутақобил.

**ДУТЕҒА** دوتیغه дорои ду теғ, дудама; саре, ки ду бор тарошида бошанд.

**ДУТО** دوتا 1. ду адад, ду дона. 2. *маҷ.* хам, дуқат, хамида; **қади дуто** қомати хам; **сари** *касеро* **дуто кардан** касеро зандор ё шавҳардор кардан, оиладор кардан.

**ДУТОӢ** دوتائی дуто-дуто, ду дона ба ҳар як: **дутоӣ тақсим кардан** *чизеро.*

**ДУТОР** دوتار *мус.* асбоби мусиқӣ, ки шабеҳи думбура, вале дароздаста буда, аз ду тор

иборат мебошад.

**ДУТОРӢ** دوتاری он ки бо дутор менавозад, дуторнавоз.

**ДУТОРНАВОЗ** دوتارنواز он ки дутор менавозад, навозандаи дутор.

**ДУТОРНАВОЗӢ** دوتارنوازی навохтани дутор, амали дуторнавоз.

**ДУТУХМА** دوتخمه *биол.* дорои ду навъи тухмӣ; дорои ду тухм.

**ДУХЕЗ** دوخیز навъе аз ҳаракати чорпоён: **духез задан**.

**ДУХЕЛА** دوخیله иборат аз ду навъ; омехтаи ду хел: **биринҷи духела**.

**ДУХН** *а.* دخن *кит.* арзан.

**ДУХНА** *а.* دخنه *кит.* доруи хушбӯй, ки дар хона дуд медиҳанд, хушбӯӣ.

**ДУХОБА** دوخوابه ба ду тараф моилбуда (*оид ба пати махмал ё матоъҳои дигари патдор*).

**ДУХОН** I *а.* دخان *кит.* дуд.

**ДУХОН** II دوخوان *гуфт.* хонандаи мактаб, ки аз дарсҳо баҳои «2» (ғайриқаноатбахш) мегирад, талабаи бадхон, талабаи ақибмонда.

**ДУХТ** دخت *шакли кӯтоҳшудаи* **духтар** 1.

**ДУХТАР** دختر 1. фарзанди модинаи инсон; *муқоб.* **писар**. 2. дӯшиза, бокира.

**ДУХТАРАК** دخترک *шакли тасғир ва навозишии* **духтар;** духтарча, духтари хурдсол; духтари наврас.

**ДУХТАРАМАК** دخترعمک духтари бародари падар; *дар муошират* муроҷиат ба духтари ношинос.

**ДУХТАРАММА** دخترعمّه духтари хоҳари падар; *дар муошират* муроҷиат ба духтари ношинос.

**ДУХТАРАНДАР** دختراندر духтаре, ки аз шавҳар ё зани дигар аст, духтари ӯгай.

**ДУХТАРБАРОРӢ** دختربراری баровардани духтар, ба шавҳар додани духтар.

**ДУХТАРБАЧА** دختربچه *гуфт.* духтарча, духтарак.

**ДУХТАРБИНӢ** دختربینی расми дида шинос шудани домод ва хешони ӯ бо арӯсшаванда.

**ДУХТАРБИНОН** دختربینان *ниг.* **духтарбинӣ**.

**ДУХТАРБОЗ** دخترباز он ки бо духтарон ишқварзӣ мекунад, занбоз.

**ДУХТАРБОЗӢ** دخترباری ишқварзӣ бо духтарон, занбозӣ.

**ДУХТАРДОР** دختردار он ки фарзанди духтар дорад.

**ДУХТАРДУЗД** دختردزد он ки духтареро гурезонда, ба худ зан кардааст.

**ДУХТАРЗО** دخترزا зане, ки фақат духтар мезояд.

**ДУХТАРЗОДА** دخترزاده фарзанди духтар (*хоҳ писар бошад ё духтар*).

**ДУХТАРӢ** دختری 1. давраи духтар будан. 2. бакорат, дӯшизагӣ. 3. *мансуб ба* **духтар**: **набераи духтарӣ**.

**ДУХТАРОНА** دخترانه 1. *мансуб ба* **духтарон**; он чи ба духтарон марбут ва хос аст: **либоси духтарона, шарми духтарона**. 2. монанди духтарон. 3. ба шеваи духтарон, ба тарзи духтарон.

**ДУХТАРХОЛА** دخترخاله *гуфт.* духтари хоҳари модар; *дар муошират* муроҷиат ба духтари бегона.

**ДУХТАРХОНА** دخترخانه 1. *таър.* каниз, канизак. 2. хизматгор. 3. *гуфт.* ҷойи рақсу бозии духтарон дар ҷашни арӯсӣ.

**ДУХТАРХОНД** دخترخواند фарзанди духтарии ягон шахси дигар, ки касе ӯро ба фарзандӣ қабул кардааст.

**ДУХТАРХОНДА** دخترخوانده *ниг.* **духтархонд**.

**ДУХТАРЧА** دخترچه *ниг.* **духтарак**.

**ДУХТУР** *лот.* دختور *гуфт.* (*аслаш* **доктор**) он ки дар соҳаи тиб соҳибихтисос буда, муолиҷаи беморон шуғли ӯст, табиб, пизишк.

**ДУХТУРӢ** دختوری *гуфт.* 1. *мансуб ба* **духтур**. 2. касбу кори духтур, табибӣ, пизишкӣ.

**ДУХТУРХОНА** دختورخانه *гуфт.* шифохона, дармонгоҳ.

**ДУХУЛ** *а.* دخول дохил шудан, даромадан; *муқоб.* **хуруҷ**.

**ДУХӮРА** دوخوره думаънидор, дорои ду маънӣ; **сухани духӯра** сухани думаънидор; сухане, ки дар зимн маънии киноявӣ дорад.

**ДУҲАФТАӢ** دوهفته‌ای ду ҳафтаро фаро гиранда, чордаҳрӯза.

**ДУҲИҶОӢ** دوهجائی вожае, ки аз ду ҳиҷо иборат аст.

**ДУҲУЛ** دهل табл, нақора; ◊ **дуҳул даридан** фош кардан; шармандаву расво кардан.

**ДУҲУЛДАРИДА** دهل‌دریده *киноя аз* расвошуда, шармандашуда.

**ДУҲУЛЗАН** دهل‌زن таблзан, нақорачӣ.

**ДУЧАНД** دوچند ду баробар, ду бор: **дучанд афзудан, дучанд зиёд кардан, дучанд кам кардан**.

**ДУЧАНДОН** دوچندان *ниг.* **дучанд**.

**ДУЧАРХА** دوچرخه 1. дорои ду чарх, ду чарх дошта; **аробаи дучарха** велосипед.

**ДУЧАРХАСАВОР** دوچرخه‌سوار он ки ба дучарха савор аст, он ки дучарха меронад.

**ДУЧАРХАСАВОРӢ** دوچرخه‌سواری амали дучархасавор; ба дучарха савор шудан ва рондани он.

**ДУЧОР** دچار бархӯрди ногаҳонӣ ба касе ё ҳодисае, банохост вохӯрдан; **дучор омадан** *бо касе* вохӯрдан, рӯ ба рӯ шудан бо касе; **дучор шудан** а) вохӯрдан бо касе; б) *киноя аз* гирифтор шудан, мубтало шудан (*мас.*, *ба беморие*).

**ДУЧОРОМАДА** دچارآمده *сифати феълии замони гузашта аз* **дучор омадан**; бархӯрда, ба чизе ё касе бархӯрда.

**ДУҶИНСА** دوجنسه 1. *биол.* насли аз омезиши ду ҷинс ба вуҷуд омада; дурага. 2. ду чизи омехта, ду чизи бо ҳам омезишёфта, махлут. 3. дорои ду ҷинс, нармода.

**ДУҶИНСӢ** دوجنسی *биол.* гиёҳ ё ҷонваре, ки ҳам андомҳои ҷинсии нарина ва ҳам модина дошта бошад, нарумода.

**ДУҶО** *а.* دجا//دجی 1. торикӣ. 2. *маҷ.* кудурат; ғамгинӣ.

**ДУҶОН** دوجان ҳомила, обистан, бордор: **дуҷон шудан**.

**ДУҶОНИБА** دوجانبه дутарафа: **зулму истисмори дуҷониба**.

**ДУҶОНӢ** دوجانی ҳомила будан, ҳомилагӣ: **давраи дуҷонӣ**.

**ДУҶОЯ** دوجایه ду ҷо дошта; дар ду маҳал ҷои иқомат дошта: **дуҷоя будан, дуҷоя шудан**.

**ДУҶОЯГӢ** دوجایگی дар ду ҷо будан, дуҷоя будан; **истиқомати дуҷоягӣ** истиқомат кардан дар ду манзил.

**ДУШАБАКА** دوشبکه дорои ду шабака.

**ДУШАКЛА** دوشکله дорои ду шакл; **ҳарфҳои душакла** ҳарфҳои алифбои арабиасоси тоҷикӣ, ки ду шакл ё тарзи навишт доранд, яъне дар алоҳидагӣ шакли пурра ва ҳангоми бо ҳарфҳои дигар пайваст шудан дар шакли нопурра навишта мешаванд.

**ДУШАНБЕ** دوشنبه 1. номи рӯзи аввали ҳафта (*дар маънии ҳозира*). 2. номи пойтахти Ҷумҳурии Тоҷикистон.

**ДУШАНБЕГӢ** دوشنبگی аҳли Душанбе; сокини шаҳри Душанбе.

**ДУШАҲРВАНДӢ** دوشهروندی *нав.* дар як вақт шаҳрванд (табаа)-и ду кишвар будан, дутабаиятӣ.

**ДУШВОР** دشوار мушкил, саъб, коре, ки карданаш сахт ё масъалае, ки фаҳмиданаш мушкил аст; *муқоб.* **осон**: **кори душвор, масъалаи душвор**; **душвор омадан** мушкилӣ кардани коре ба касе; гарон омадан.

**ДУШВОРБАРО** دشواربرا ҷое, ки баромадан ба он душвор аст.

**ДУШВОРГАРД** دشوارگرد ҷой ё маҳалле, ки гаштан дар он ҷо душвор аст, душворгузар.

**ДУШВОРГУДОЗ** دشوارگداز филизе, ки гудохтану об кардани он душвор аст.

**ДУШВОРГУЗАР** دشوارگذر роҳе, ки гузаштан аз он сахту заҳматовар аст, роҳи саъбулубур.

**ДУШВОРЁБ** دشواریاب он чи ёфтанаш душвор аст, ноёб.

**ДУШВОРӢ** دشواری сахтӣ, мушкилӣ, ишкол; *муқоб.* **осон**; **бо душворӣ** бо азобу машаққат; **душворӣ кардан** гарон омадан, сахтӣ кардан; мушкил будан.

**ДУШВОРПИСАНД** دشوارپسند он чи фаҳмидану писандидани он мушкил аст; мушкилписанд.

**ДУШВОРТАЛАФФУЗ** دشوارتلفّظ калимаҳое, ки ба осонӣ талаффуз карда намешаванд.

**ДУШВОРФАҲМ** دشوارفهم он чи фаҳмиданаш сахт аст, мушкилфаҳм.

**ДУШВОРФАҲМӢ** دشوارفهمی душворфаҳм будан, мушкилфаҳмӣ.

**ДУШВОРХОР** دشوارخوار он чи хӯрданаш душвор аст; ногувор, нофорам.

**ДУШМАН** دشمن хасм, адӯ, бадхоҳ, мухолиф: **душмани ашаддӣ, душмани баттол, душмани беамон, душмани қаттол, душмани маккор**; ◊ **душмани ҷонӣ** хасме, ки қасди ҷонро дорад; **душманро бо шакар куштан** бо муомилаи нарм мағлуб кардани душман.

**ДУШМАНАФКАН** دشمن‌افکن мағлубкунандаи душман, ба ҳалокат расонандаи хасм.

**ДУШМАНАФКАНӢ** دشمن‌افکنی душманфиканӣ, мағлуб кардани душман.

**ДУШМАНВОР** دشمن‌وار монанди душман, ба шеваи душманона.

**ДУШМАНГУДОЗ** دشمن‌گداز ба душман амон надиҳанда, несту нобудкунандаи хасм: **душмангудозу дӯстнавоз**.

**ДУШМАНДОР** دشمن دار он ки душман дорад ё ҳар касро ба худ душман мешуморад; *муқоб.* **дӯстдор**.

**ДУШМАНӢ** دشمنی ҳисси адоват, хусумат, бадхоҳӣ; бадбинӣ; **душманӣ афтодан** (*дар байни ду нафар*), **душманӣ доштан** *бо касе*.

**ДУШМАНКУШ** دشمن‌کش кушандаи душман, душманафкан.

**ДУШМАНКУШӢ** دشمن‌کشی куштани душман, маҳви адӯ.

**ДУШМАНКӮБӢ** دشمن کوبی *ниг.* **душманкушӣ**.

**ДУШМАНОНА** دشمنانه аз рӯи хусумат, ба тариқи душманӣ: **муносибати душманона, тӯхмати душманона**; *муқоб.* **дӯстона**.

**ДУШМАНСӮЗ** دشمن‌سوز *мач.* нобудкунандаи душман.

**ДУШМАНТАРОШӢ** دشمن‌تراشی касеро ба худ душман ангоридан.

**ДУШМАНФИКАН** دشمن‌فکن *ниг.* **душманафкан**.

**ДУШОХА** دوشاخه 1. ҳар чизе, ки ду шох ё ду тараф дорад (*хусусан ҷои ба ду тараф тақсимшудаи дарахт*). 2. чӯби нӯгаш ду шохдошта, ки бо он дастаҳои хор ва монанди инро мебардоранд ё ғун мекунанд.

**ДУШОХДОР** دوشاخ دار ду шох дошта, дорои ду шох.

**ДУШХ(В)ОР** دشخوار *кит., ниг.* **душвор**.

**ДУЮМ** دویوم *шумораи тартибӣ аз* **ду**; дувум: **синфи дуюм, соли дуюм**.

**ДУЮМБОРА** دویوم‌باره бори дуюм, дафъаи дигар, дубора.

**ДУЮМИН** دویومین *ниг.* **дуюм;** он ки ва он чи дуюм аст.

**ДӮҒ** I دوغ ҷурғоти равғанаш гирифташуда, мости беравған; **ҳеҷ кас намегӯяд, ки дӯғи ман турш аст** (*зарб.*).

**ДӮҒ** II دوغ пӯписа, таҳдид, суханҳои барои тарсонидани касе гуфтанӣ: **дӯғу пӯписа**; **дӯғ задан** бо сухан ба тарс андохтан касеро; таҳдид кардан.

**ДӮҒЗАНӢ** دوغ زنی дӯғ задан; таҳдид кардан.

**ДӮҒОБ** دوغ‌آب 1. мости шуррут, ки пас аз гуппӣ зада кашидани равғани ҷурғот боқӣ мемонад. 2. нӯшокии аз дӯғу об тайёр кардашуда, чалоб.

**ДӮҒОБӢ** دوغ آبی косаи калон.

**дӯз** دوز 1. *асоси замони ҳозира аз* **дӯхтан**. 2. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънии* дӯзанда: **кашфдӯз**, **либосдӯз**, **пироҳандӯз**, **куртадӯз**.

**ДӮЗА** دوزه *бот.* гиёҳе, ки меваи хордори он дар вақти чаридани гӯсфандон ба пашми онҳо сахт мечаспад.

**ДӮЗАНДА** دوزنده 1. *сифати феълии замони*

*ҳозира аз* **дӯхтан**; он ки чизе медӯзад. 2. либосдӯз, дарзӣ, хайёт, чевар.

**ДӮЗАНДАГӢ** دوزندگی касбу кори дӯзанда; либосдӯзӣ, хайётӣ: **устохонаи дӯзандагӣ, корхонаи дӯзандагӣ**.

**ДӮЗАНДАЗАН** دوزنده زن зане, ки касбу амали ӯ дӯзандагӣ аст.

**ДӮЗАХ** دوزخ *д.* ҷои гунаҳгорон дар он дунё, ки тибқи ривоятҳои динӣ бисёр сӯзон аст, ҷаҳаннам; ◊ **дӯзахи ҷанг** ҷои пуроташу даҳшатовари ҷанг; **ба дӯзах афтодан** ба азоби ниҳоят сахт дучор шудан.

**ДӮЗАХИРӮ** دوزخی‌رو *кит., маҷ.* дорои чеҳраи зишту сиёҳи монанди аҳли дӯзах ва ҷаҳаннам; *муқоб.* **биҳиштирӯ**.

**ДӮЗАХӢ** دوزخی 1. *мансуб ба* **дӯзах**. 2. сазовори рафтан ба дӯзах; ҷаҳаннамӣ, *муқоб.* **биҳиштӣ**.

**ДӮЗАХОШОМ** دوزخ آشام *кит., маҷ.* он ки тавон ва тоқати азобу ранҷу балоро дорад, балокаш.

**ДӮЗАХОШОМӢ** دوزخ‌آشامی *кит., маҷ.* балокашӣ, тавонмандии тоқати ранҷу балоҳо.

**ДӮЗАХСАРО(Й)** دوزخ سرا(ی) 1. ҷой ё хонае, ки монанди ҷаҳаннам пур аз ранҷу азоб аст. 2. *маҷ.* дунё.

**ДӮЗОНДАН** دوزاندن *тарзи бавоситаи* **дӯхтан**.

**ДӮКОН** دوکان хонача ё ҷое шабеҳи он дар канори кӯчаву хиёбон барои фурӯши молу чиз, мағозаи хурд: **дӯкони баққолӣ**, **дӯкони гулфурӯшӣ**, **дӯкони доруфурӯшӣ**.

**ДӮКОНБОФӢ** دوکان بافی бофандагӣ.

**ДӮКОНДОР** دوکاندار соҳиби дӯкон; фурӯшандаи мағозаи на чандон калон; савдогари соҳибдӯкон.

**ДӮКОНДОРӢ** دوکان داری касбу кори дӯкондор; соҳибдӯконӣ.

**ДӮКОНХОНА** دوکان‌خانه 1. хонае, ки дар он дӯкони бофандагӣ гузошта шудааст, коргоҳи бофандагӣ. 2. корхона, устохона: **дӯконхонаи заргар**.

**ДӮКОНЧА** دوکانچه *шакли тасғири* **дӯкон:** дӯкони хурд, нуқтаи хурди савдо: **дӯкончаи китобфурӯшӣ, дӯкончаи рӯзномафурӯшӣ**.

**ДӮЛ** I دول 1. *шакли дигари* **далв**. 2. қуттии чӯбини мураббаъ ва махрутишакл, ки аз сӯрохи поёнии он ғалла оҳиста-оҳиста ба сӯрохи санги осиё рехта, орд мешавад.

**ДӮЛ** II دول *ниг.* **дуҳул**; **дӯлу валвала** шӯру ғавғо, ҳангомаю мағали одамони бисёр.

**ДӮЛ** III دول жола, яхча: **дӯл боридан, дӯл задан**.

**ДӮЛ** IV دول *кит.* 1. паст, фурӯмоя. 2. ҳез, муханнас.

**ДӮЛӢ** دولی маккорӣ, ҳилагарӣ; шаттоҳӣ, беҳаёӣ.

**ДӮЛМА** *т.* دولمه *хӯр.* таоми дампухт, ки аз гӯшти кӯфтаи дар барги карам ё барги ток печонда ва ё ба даруни қаламфури булғорӣ андохташуда тайёр карда мешавад.

**ДӮЛО** دولا *кҳн.* кӯзаи об.

**ДӮЛОБ** دولاب 1. чарх ё ғарғараи обкашӣ аз чоҳу ҷӯй, чиғир. 2. *маҷ.* серғавғою пурмағал, пурғалоғула; серҳаракату сердаробаро. 3. бетартиб, бесару сомон; чигил: **корро дӯлоб кардан, кор дӯлоб шудан, кори** *касе* **дӯлоб будан**.

**ДӮЛОБӢ** دولابی бетартибӣ, бесарусомонӣ, ҳарҷу марҷ.

**ДӮЛОБКОР** دولاب‌کار он ки корҳои ӯ бесару бун ва бетартиб аст; он ки кори муомилаҳои дурустро вайрон мекунад, одами чатоққор ва найрангбоз.

**ДӮЛОБКОРӢ** دولاب‌کاری дӯлобкор будан.

**ДӮЛОНА** دولانه *бот.* дарахте, ки бештар дар кӯҳҳо мерӯяд ва меваи зарду сурхранги туршу ширин дорад.

**ДӮЛЧА** دولچه 1. *кҳн.* зарфи чармине, ки машкобҳо бо вай ба машк об мерехтанд. 2. зарфи дастадор барои гирифтани об аз сатил *ва г.*, обгардон.

**ДӮНГ** دونگ барҷастагӣ, баромадагӣ; **пешонии дӯнг** пешонии барҷаста.

**ДӮНГӢ** دونگی 1. ҷои нисбат ба атрофаш қадре баромадаи замин, пушта, теппа, тали хурд. 2. дӯнг будан, барҷастагӣ, баромадагӣ: **мӯйҳо-**

**яш ба пеш афтода**, **дӯнгии пешонаашро номаълум карда буданд**.

**ДӮНГПЕШОНӢ** دونگ‌پیشانی пешониаш баромадагӣ, ҷабинаш андак васеъю барҷаста.

**ДӮСИДАН** دوسیدن *ниг.* **часпидан**; пайваст шудани чизе ба чизе.

**ДӮСТ** دوست 1. ёр, ошно, некхоҳи касе, ҷӯра; *муқоб.* **душман**: **дӯсти азиз, дӯсти дерина, дӯсти меҳрубон, дӯсти наздик, дӯсти самимӣ**. 2. дӯстдоранда, дӯстдор, ошиқ, муҳиб; иштиёқманди чизе ё коре (*ба ин маъно бештар ҳамчун ҷузви пасини калимаҳои мураккаб меояд:* **меҳнатдӯст, сулҳдӯст** *ва г.*); **дӯст доштан** а) ба касе бо ҳисси муҳаббат муносибат кардан, ошиқ будан ба касе, нағз дидан касеро; б) иштиёқманди чизе будан, дӯстдори чизе будан, ошиқи чизе будан; **дӯсти нонӣ** он ки бо касе барои нону неъматаш дӯстӣ меварзад; **дӯсти боғараз; дӯсти ҷонӣ, дӯсти самимӣ**; **дӯст ба сар нигоҳ мекунад, душман ба по** (*зарб.*) дӯст ақли дӯстро ба эътибор мегирад, душман сару либосро; **дӯст гирёнда гап мезанаду душман хандонда** (*зарб.*) дӯст талх бошад ҳам, ҳақиқатро мегӯяду душман рӯбинона суханҳои ширин мегӯяд.

**ДӮСТАНГЕЗ** دوست‌انگیز барангезандаи дӯстиву меҳрубонии дигарон; меҳрубон.

**ДӮСТБОЗ** دوست باز он ки дӯстони зиёде дошта, вақти бештари худро бо онҳо мегузаронад, ошнобоз, ҷӯрабоз.

**ДӮСТБОЗӢ** دوست بازی ошнобозӣ, ҷӯрабозӣ.

**ДӮСТВОР** دوست وار *ниг.* **дӯстона**.

**ДӮСТГОН** دوستگان *кит.* маъшуқа, маҳбуба; ёри меҳрубон.

**ДӮСТГОНӢ** دوستگانی *кит.* қадаҳи пуршаробе, ки касе дар навбати худ нанӯшида, ба нишонаи муҳаббату эҳтиром ба дигаре медиҳад; май хӯрдан ба ёди ёру дӯстон.

**ДӮСТДОР** دوستدار 1. дӯстдоранда, муҳиб, ошиқ. 2. он ки ба коре ҳавасу иштиёқи зиёд дорад, ишқбоз, мухлис: **дӯстдори адабиёт**, **дӯстдори мусиқӣ**, **дӯстдорони китоб**.

**ДӮСТДОРӢ** دوستداری *исми амал аз* **дӯст доштан**; муҳаббат; меҳрубонӣ; **дӯстдорӣ кардан (намудан)** меҳрубонӣ (навозиш) кардан.

**ДӮСТДОРОНА** دوست‌دارانه ба таври дӯстдорӣ, ҳамчун дӯстдор, аз рӯи дӯстдорӣ; **зиндагии дӯстдорона** зиндагоние, ки бо меҳру муҳаббат асос ёфтааст.

**ДӮСТДОШТА** دوست‌داشته *сифати феълии замони гузашта аз* **дӯст доштан**; маҳбуб; писандида, дилхоҳ: **зани дӯстдошта, касби дӯстдошта, нависандаи дӯстдошта, китоби дӯстдошта**.

**ДӮСТДОШТАНӢ** دوست‌داشتنی *сифати феълии замони оянда аз* **дӯст доштан**; дилхоҳ, бисёр писандида, шоистаи дӯст доштан, мақбул.

**ДӮСТӢ** دوستی муносибати байни одамон, ки ба некхоҳӣ, наздикӣ ва умумияти манфиати тарафҳо асос ёфтааст, рафоқати самимӣ, ошноӣ, ҷӯрагӣ: **дӯстӣ доштан** *бо касе*.

**ДӮСТКОМ** دوست‌کام *кит.* он ки дӯстонаш аз кор ё хушбахтии ӯ хурсанданд; ёри меҳрубон.

**ДӮСТКОМӢ** دوست‌کامی *кит.* 1. мувофиқи хоҳиши дӯстон ба мақсад расидан; хушбахтӣ, саодатмандӣ. 2. *ниг.* **дӯстгонӣ**.

**ДӮСТНАВОЗ** دوست‌نواز он ки дӯстони худро навозиш мекунад, он ки ба дӯстони худ меҳрубонии зиёд мекунад, дӯстпарвар.

**ДӮСТОНА** دوستانه 1. аз рӯи дӯстӣ (гирифта ё карда): **маслиҳати дӯстона, муомилаи дӯстона**. 2. ҳамчун дӯст, мисли ёру дӯст: **дӯстона зиндагӣ кардан, дӯстона вохӯрдӣ кардан**.

**ДӮСТПАРВАР** دوست‌پرور *ниг.* **дӯстнавоз**.

**ДӮСТРӮ(Й)** دوست‌رو(ی) он ки ҳама ӯро дӯст медорад, ситорагарм, дилкаш.

**ДӮСТРӮӢ** دوست‌روئی дӯстрӯ будан; ситорагармӣ, дилкашӣ.

**ДӮСТРӮЯК** دوست‌رویک *шакли тасғир ва навозишии* **дӯстрӯ(й)**.

**дӯхт** دوخت *асоси замони гузашта аз* **дӯхтан**.

**ДӮХТ** دوخت 1. дӯхтан, либосдӯзӣ: **музди дӯхт**. 2. тарзи буриш ва дӯхтани либос.

**ДӮХТАН** دوختن ба ҳам васл кардани ду порчаи матоъ *ва г.* бо ресмону сӯзан, чокдӯзӣ кардан, дарздӯзӣ кардан: **курта дӯхтан**; **чашм дӯхтан** ба ҷое ё чизе бодиққат нигаристан.

**ДӮХТУДӮЗ** دوختودوز *ниг.* **дӯхтан**.

**дӯш** دوش *асоси замони ҳозира ва сигаи амр аз* **дӯшидан**.

**ДӮШ** I دوش *кит.* шаби гузашта, дишаб, динашаб.

**ДӮШ** II دوش китф, шона; тахтапушт.

**ДӮШИДАН** دوشیدن ҷӯшидани шир аз нӯги пистони гову гӯсфанд, буз *ва г.* бо роҳи молидан ва фишор додани он.

**ДӮШИЗА** دوشیزه духтари бақадрасидаи бикр, ҷавондухтари шавҳарнакарда, бокирадухтар.

**ДӮШИЗАГӢ** دوشیزگی дӯшиза будан, духтарӣ, бокирагӣ, бокорат.

**ДӮШИН//ДӮШИНА** دوشین//دوشینه *мансуб ба* **дӯш** I; шаби гузашта, дишаб.

**ДӮШИШ** دوشش *исми феълӣ аз* **дӯшидан**; ширҷӯшӣ.

**ДӮШО** دوشا *кит.* ҳайвоне (*гов, гӯсфанд, буз г.*), ки шири онро меҷӯшанд, ҷӯшо.

**ДӮШОБ** دوشاب шира ва шарбати ангур, шир ҷӯшонидашудаи хурмо *ва г.;* шиннӣ.

**ДӮШОДӮШ** دوشادوش *ниг.* **дӯш** III (**дӯш ба дӯ** дар канори ҳам, ҳамроҳ.

**ДӮШОӢ** دوشائی ширдиҳанда, ширдеҳ: **го дӯшоӣ**.

**ДЮЙМ** *ҳол.* دیویم воҳиди ченаки дарозӣ, баробари 2,54 см аст.

**ДЮРАЛЮМИНИЙ** *лот.* دیورالیومینیی хӯл алюминий бо мис, магний ва силитсий, хеле мустаҳкам ва сабук буда, дар сохта ҳавопаймо истифода мешавад.

# Е

**Е** *ҳарфи ҳафтуми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар мобайн ва охири калимаҳо* «э» *талаффуз мешавад* (*мас*., мева, шанбе) *дар аввал, мобайн ва охири калимаҳо пас аз садонокҳо ояд, ҳамчун ҳарфи йотбарсар* «йэ» *талаффуз мешавад: елим, оед, олуе; дар алифбои арабиасоси тоҷикӣ бештар бо алиф* (ا) *ва* йо (ی) *ифода мешавад.*

**ЕВРО** ایورا воҳиди пули Иттиҳоди Аврупо.

**ЕВРООСИЁӢ** اورآسیایی *ниг.* **авросиёӣ**.

**ЕВРОПАГӢ** اوراپگی *ниг.* **аврупоӣ**.

**ЕВРОПАЗОД** اوراپه‌زاد *ниг.* **аврупозод**.

**ЕВРОПОӢ** اوراپایی *ниг.* **аврупоӣ**.

**ЕЛИМ** *т.* ایلیم моддаи часпанда, ки барои ба ҳамдигар часпонидани чизҳо истифода мешавад, сиреш, ширеш; **елими дарахт** моддаи часпандае, ки аз танаи дарахт шорида, сахт шуда мемонад, шилм, самғ; **елими резинӣ** елим барои часпондани чизҳои резинӣ; **елим кардан** бо елим часпонидан, ширеш кардан.

**ЕЛИМДОР** ایلیم‌دار сирешдор, ширешдор; **ранги елимдор** ранге, ки дар таркибаш елим ҳамроҳ карда шудааст.

**ЕЛИМКОРӢ** ایلیم‌کاری бо елим часпонидан, елим кардан.

**ЕЛИМНОК** ایلیم‌ناک *ниг.* **елимдор**.

**ЕЛИМПАЗ** ایلیم‌پز он ки елим мепазад, тайёркунандаи елим.

**ЕЛИМПАЗӢ** ایلیم‌پزی пухтани елим, тайёр кардани елим; амалиёти пухтан ва ба кор омода кардани елим.

**ЕЛКА** *т.* ایلکه *лаҳҷ.* ҷои аз гардан пойин ва аз китф болои бадан; дӯш; ◊ **елка карда гаштан** *ба касе* қаҳр карда гаштан аз касе; пинҳон шуда гаштан аз касе.

**ЕМ** *т.* ییم хӯроки ғалладонагӣ ва равғанноки ҳайвоноти хонагӣ; **ему алаф // ему хошок** хӯроквории ҳайвонот монанди ҷав, беда, алаф *ва г.;* ◊ **аз охури баланд ем хӯрдан** олимақомона зиндагӣ кардан, ҳаёти ашрофона ба сар бурдан.

**ЕМВОРӢ** ییم‌واری чизҳои ем шуданӣ; хӯроки чорпои хонагӣ.

**ЕМХӮР** ییم‌خور ба ем одаткарда, емхӯршуда (*асп ва дигар ҳайвоноти хонагӣ*).

**ЕМХӮРАК** ییم‌خورک **:емхӯрак кардан (намудан)** ба ем хӯрдан одат кунондан (*асп ё ягон ҳайвони дигари хонагиро).*

**ЕМХӮРӢ** ییم‌خوری хӯрдани ем; **тӯрбаи емхӯрӣ** халтаи махсус, ки дар он ем андохта барои хӯрдан ба сари асп ё хар меовезанд.

**ЕТАК** ایتک *гуфт.* аз лаҷоми асп ё нӯхтаи хар ё чорпои дигар гирифта аз паси худ бурдан; *муқ.* **ядак; аспи етак** аспе, ки барои эҳтиёт аз пас бурда мешавад, аспе, ки савор аз лаҷоми он гирифта аз паси худ мебарад; **дар етак гирифтан** аз паси худ кашида бурдани савора асп ё харро; **етак кардан** аз лаҷом ё ресмонаш гирифта аз паси худ бурдан (*асп ё харро*).

**ЕТАКӢ** ایتکی *мансуб ба* **етак**; **аспи етакӣ** *ниг.* **етак (аспи етак)**.

**ЕФРЕЙТОР** *олм.* ایفریتار *ҳ.* дар баъзе кишварҳо унвони дуюми ҳарбӣ баъд аз аскари қаторист, ки ба аскарони беҳтарин дода мешавад; шахсе, ки ин унвонро дорад.

**ЕФРЕЙТОРӢ** ایفریتاری *мансуб ба* **ефрейтор**: **погони ефрейторӣ**.

# Ё

**Ё** *ҳарфи ҳаштуми алифбои ҳозираи тоҷикӣ, ки ҳарфи йотбарсар буда,* «йо» *талаффуз карда мешавад; дар алифбои арабиасоси тоҷикӣ номи ҳарфи* йо (ی) *буда, он дар ҳисоби абҷад ба ададди «10» баробар аст.*

**Ё** I یا *пайвандаки ҷудоӣ* маъноҳои ихтиёр, имтиёз ва инчунин тардиди мобайни ду чиз ё зиёда аз онро ифода менамояд; дар ҷумла як бор ё такроран зикр меёбад: **ё ки, ё ин ки, ва ё: пиёда ё савора; ё… ва ё…** ё ин ки …**; ё…** ё ё ин ки…, ва ё ин ки…; **ё ин ки**… ва ё…; **ё ин ки** …; **ё он ки**… ва ё…**; ва ё ин ки**… ё, ва ё.

**Ё** II یا *нидо* эй!, аё!, ҳой!: **ё аллоҳ!, ё бахт!, ё рабб!, ё пирам!, ё ҳасрато!**

**ё ҳақ** такягоҳи мардуми мусулмон, махсусан дарвешону паҳлавонон ҳангоми оғози кор, худоҳофизӣ *ва ғайра*.

**ёб** یاب 1. *асоси замони ҳозира аз* **ёфтан**. 2. *ҷузъи пасини баъзе аз калимаҳои мураккаб ба маъноҳои* «ёбанда» «ёфтанӣ» ва «ёфташуда»: комёб, дилёб, ноёб.

**ЁБ** یاب *кит.* ёва, ёвагӯӣ.

**ЁБАНДА** یابنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **ёфтан;** пайдокунанда, дарёфткунанда; **ҷӯянда ёбанда аст (***зарб.*).

**ЁБАНДАГӢ** یابندگی ёбанда будан, амали ёбанда; ёфтанӣ.

**ЁБИДАН** یابیدن *кит.* ёфтан, ёвидан.

**ЁБОӢ** یابایی 1. даштӣ, саҳроӣ; худрӯй; парваришнаёфта: **ангури ёбоӣ, гули ёбоӣ; ёбоӣ шудан** ба сари худ мондан, бе парвариш мондан. 2. ваҳшӣ, ғайрихонагӣ, ромнашуда: **кафтари ёбоӣ, ҳайвоноти ёбоӣ**.

**ЁБОН** یابان 1. дашт, биёбон, ҷои бедолу дарахт. 2. замини киштукор, майдони зироат.

**ЁБОНӢ** یابانی *мансуб ба* **ёбон**; даштӣ, саҳроӣ, ёвонӣ.

**ЁБУ** یابو *кит.* аспи боркаш.

**ЁБУСАВОР** یابوسوار савори аспи боркаш; аспсавор.

**ЁВА** یاوه гапи беҳуда, сухани бемаънӣ, ҳарза; **ёва гуфтан** сухани беҳуда ва пуч гуфтан.

**ЁВАБОФ** یاوه‌باف *ниг.* **ёвагӯй**.

**ЁВАБОФӢ** یاوه‌بافی *ниг.* **ёвагӯӣ**.

**ЁВАГАРД** یاوه‌گرد *кит.* беҳудагард, оворагард, ҳарзагард.

**ЁВАГАРДӢ** یاوه‌گردی *кит.* беҳудагардӣ, оворагардӣ, ҳарзагардӣ.

**ЁВАГӮӢ** یاوه‌گویی беҳудагӯӣ, ҳарзагӯӣ, лаққидан.

**ЁВАГӮЙ** یاوه‌گوی беҳудагӯй, ҳарзагӯй, лаққӣ.

**ЁВАР** یاور 1. ёридиҳанда, мададгор, ёрирасон; **ёвари вазир**. 2. дӯсти мувофиқ (*дар ҳама кор, соҳа*); ҳамкор: **ёру ёвар; ёвар гаштан (шудан)** мададгор (ёрирасон) шудан; **ёвар гаштан**.

**ЁВАРӢ** یاوری ёрӣ, мададгорӣ.

**ЁВИДАН** یاویدن *гуфт., ниг.* **ёбидан**.

**ЁВОН** یاوان *гуфт.*, *ниг.* **ёбон**.

**ЁВОНӢ** یاوانی *гуфт.*, *ниг.* **ёбонӣ**.

**ЁҒИГАРӢ** یاغیگری саркашӣ, нофармонӣ; исёнгарӣ: **ёғигарӣ кардан**.

**ЁҒИГӢ** یاغیگی *кит.* саркашӣ, нофармонӣ, ёғигарӣ: **ёғигӣ кардан**.

**ЁҒИЁНА** یاغیانه аз рӯи ёғигарӣ, бо нофармонӣ, дар ҳоли гарданшахӣ ва ёғигарӣ.

**ЁҒӢ** *т.-м.* یاغی ба ҳукумати қонунӣ исёнкарда, саркаш, исёнгар, нофармон.

**ЁҒЛОҒУ** *т.-м.* یاغلاغو зарфест филизии дастадор, ки дар он равған доғ карда, ба рӯи баъзе анвои хӯрок, аз ҷумла, ширбиринҷ, қурутоб *ва г.* меандозанд, яғлоғу: **ба ёғлоғу равған андохтан**.

**ЁД** یاد 1. хотир, ҳофиза. 2. ба хотир овардан, ёд кардан. 3. ёдбуд, хотира; ёди касро кардан, ба некӣ ба ёд овардани касе. 4. *маҷ.* орзу; хаёл, ба ёди рӯи (касе); **ёд гирифтан** а) омӯхтан, аз худ кардан, фаро гирифтан, таълим гирифтан; б) дарк кардан, дониста гирифтан; **ёд додан** омӯзондан, омӯхтани коре ба касе, таълим додан; **ёд доштан** дар хотир доштан; **ёд кардан** а) ёдовар шудан, ёдоварӣ кардан, ба хотир овардан; зикр кардан; б) аз бар кардан, ҳифз намудан; в) *маҷ.* пазмон шудан; **ёди** *чизе, касеро* **кардан** а) чизе, касеро ба хотир овардан, аз чизе, касе ёдовар шудан; б) *маҷ.* чизе, касеро пазмон шудан; в) *маҷ.* фикри чизе ё касеро кардан; ғами чизе ё касеро хӯрдан; **ёд намудан** *ниг.* **ёд кардан, ёд овардан** ба хотир овардан; **аз ёд баровардан** фаромӯш кардан; **аз ёд баромадан** фаромӯш шудан; **аз ёд бурдан** фаромӯш кардан, аз хотир баровардан; **аз ёд донистан** ёдакӣ донистан, дар хифз доштан; **аз ёд кардан** ҳифз намудан, ёдакӣ кардан, ба ҳофиза супоридан, аз бар кардан; **аз ёд рафтан** фаромӯш шудан; **аз ёд хондан** ёдакӣ гуфтан, аз ҳифз гуфтан; *аз касе ёд* **кардан** касеро ба хотир овардан; фикри касеро кардан; **ба ёд доштан** а) дар хотир доштан; б) фаромӯш накардан; **ба ёд мондан** *ниг.* **дар ёд мондан; ба ёд овардан** ба хотир овардан; **ба ёди** *касе* **овардан** хотиррасон кардан; **ба ёд омадан** ба хотир расидан, ба хотир омадан; **ба ёд расидан** ба хотир омадан; **дар ёд будан** дар хотир маҳфуз будан; **дар ёд доштан** *ниг.* **ба ёд доштан; дар ёд мондан** дар хотир будан, дар ҳифз будан, дар хотир мондан; ◊ **ёдат ба хайр!** офарин! (*ибораест, ки ба тариқи лутф ва навозиш гуфта мешавад*); **ёдаш ба хайр!** ибораест, ки дар мавриди ёдбуди касе гуфта мешавад; **савганд (қасам) ёд кардан (намудан)** расман ва бо тантана аҳд кардан ва ваъда додан барои иҷрои коре (*мас., ҳарбиён барои ҳимояи Ватан*).

**ЁДАКӢ** یادکی *гуфт.* аз ёд, аз бар, аз ҳифз, ҳифзан; **ёдакӣ кардан** аз ёд кардан, ҳифз кардан; **ёдакӣ хондан** аз ёд гуфтан, матн ё шеъри ҳифзкардаро қироат намудан.

**ЁДБУД** یادبود ба хотир овардан, ёдоварӣ; маросиме, ки ба ёди касе баргузор мешавад; **рӯзи ёдбуд** рӯзи бузургдошти касе.

**ЁДВОРА** یادواره чорабинӣ ё маросиме, ки ба ёди касе ё чизе баргузор мешавад.

**ЁДГИР** یادگیر он, ки ёд ва ҳофизаи хуб дорад, он ки ҳама чизро зуд ёд мегирад.

**ЁДГИРӢ** یادگیری *исми амал аз* **ёд гирифтан**.

**ЁДГОР** یادگار 1. нишонаи аз касе бозмонда, ки сабаби ёдоварии вай мешавад. 2. ҳадяи ёдгорӣ, чизи барои хотира додашуда; **ёдгор гузоштан** нишонае боқӣ гузоштан, хотира гузоштан, асар монондан; **ёдгор мондан** нишона мондан, хотира боқӣ гузоштан; **ёдгор навиштан** хотира боқӣ монондан, асар гузоштан.

**ЁДГОРӢ** یادگاری 1. хотира, ёдоварӣ. 2. тӯҳфа, ҳадя, ки барои хотира дода мешавад; **ҳайкали ёдгорӣ** ҳайкал ба ёд (хотира)-и касе ё воқеае; **ба ёдгорӣ гузоштан** ҳамчун хотира боқӣ монондан; **ба ёдгорӣ додан** ҳамчун хотира тақдим кардан.

**ЁДДОШТ** یادداشت 1. навишта ё қайде барои аз ёд нарафтани матлабе; **дафтарчаи ёддошт** дафтарчае (*одатан кисагӣ*), ки дар он баъзе чизҳоро барои фаромӯш нашуданаш навишта мемонанд; **ёддошт кардан** матлаберо навишта мондан барои ёдоварӣ (*мас., дар дафтарчаи худ*). 2. хотира, ҳар чизи дар хотир нигоҳ дошташуда ё ба хотир монда (*аз саргузашти худ ё дигар воқеаҳои дида*). 3. *адш.* асаре, ки дар он саргузаштҳои худи муаллиф ва ё воқеаҳое, ки худи ӯ шоҳиди онҳо будааст, тасвир ёфтаанд (*дар адабиёти тоҷик асарҳои С.Айнӣ – «Ёддоштҳо», С. Улугзода – «Субҳи ҷавонии мо» дар ҳамин жанр эҷод шудаанд*), асари ёддоштӣ.

**ЁДДОШТӢ** یادداشتی *мансуб ба* **ёддошт**; хотиранависӣ.

**ЁДДОШТНАВИС** یادداشت‌نویس он ки хотироти

худро менависад; нависандае, ки дар жанри ёддошт асар менависад.

**ЁДДОШТНАВИСӢ** یادداشت‌نویسی 1. навиштани ёддошт, хотиранависӣ. 2. *адш.* жанри адабиёт, ки асарҳои аз рӯи хотираву ёддоштҳо ва дар асоси тарҷумаи ҳол ва сафарҳо эҷодшударо дар бар мегирад.

**ЁДДОШТНИГОРӢ** یادداشت‌نگاری *ниг.* **ёддоштнависӣ**.

**ЁДКАРД** یادکرد *кит.* ёд, зикр, ном бурдан; хотира.

**ЁДМОН** یادمان он чи барои бузургдошти ёду хотираи касе ё чизе боқӣ мемонад ё карда мешавад.

**ЁДНОМА** یادنامه китоб, маҷмӯа ё мақолае, ки барои бузургдошти ёд ё хотираи касе ё чизе таҳия ва нашр мешавад.

**ЁДОВАР** یاداور **:ёдовар шудан** ба ёд овардан, тазаккур додан.

**ЁДОВАРД** یاداورد 1. *ниг.* **ёдгор**. 2. тӯҳфаи хотиравӣ, ёдгорӣ.

**ЁДОВАРӢ** یاداوری 1. ба хотир овардан, тазаккур. 2. хотира, ёдбуд; **ёдоварӣ кардан** а) ба хотир овардан, зикр кардан, қайд намудан; б) ба ёд расонидан.

**ЁДРАС** یادرس **:ёдрас кардан** ба ёд расонидан, хотиррасон кардан, тазаккур додан.

**ЁДРӮЗ** یادروز рӯзи ёдбуд, рӯзи хотира, рӯзи бузургдошт.

**ЁДСУПОРӢ** یادسپاری ба ёд супурдан; дар хотира ва ҳофиза нигоҳ доштан.

**ЁДШУДА** یادشده номбурда, зикршуда, мазкур, он ки ё он чи ки зикраш рафтааст.

**ёз** یاز 1. *асоси замони ҳозира аз* **ёзидан**. 2. *ҷузъи пасини баъзе аз калимаҳои мураккаб ба маъноҳои* дарозкунанда (*дастёз*) ва «кашанда» (*дерёз*).

**ЁЗ** یاز *кҳн.* воҳиди ченаки дарозӣ (*аз сарангушти даст то оринҷ*).

**ЁЗАНДА** یازنده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **ёзидан**. 2. дарозшаванда, кашишёбанда; паҳншаванда.

**ЁЗАНДАСАР** یازنده‌سر *кит.* сарбаланд, сарфароз.

**ЁЗДАҲ** یازده *шумораи миқдорӣ* адади даҳ бо иловаи адади як, 11.

**ЁЗДАҲБОЛОР** یازده‌بالار **:хонаи ёздаҳболор** хонае, ки шифташ рӯи ёздаҳ болор қарор гирифтааст.

**ЁЗДАҲМОҲА** یازده‌ماهه 1. ҳар чизи мансуб ба ёздаҳ моҳ, ёздаҳ моҳро пуркарда, ёздаҳ моҳро аз сар гузаронида: **кӯдаки ёздаҳмоҳа**. 2. ҳар коре, ки дар муддати ёздаҳ моҳ иҷро шудааст ё мешавад: **кори ёздаҳмоҳа**.

**ЁЗДАҲУМ** یازدهم *шумораи тартибӣ аз* **ёздаҳ;** 11-ум.

**ЁЗИДА** یازیده *сифати феълии замони гузашта аз* **ёзидан; ёзида нишастан** бемалол (озод) нишастан, роҳат карда нишастан; **ёзида хобидан** дароз кашида хобидан.

**ЁЗИДАН** یازیدن 1. дароз кашидан, дароз кашида хобидан. 2. дароз шудан, қад кашидан; дароз шуда беҳис афтодан. 3. *маҷ.* роҳат кардан, худро дам додан, хастагиро баровардан, ин тарафу он тараф гашта дам гирифтан; қазои ҳоҷат кардан. 4. *маҷ.* ба худ болидан, фахр кардан, аз худ рафтан; **биринҷ барин ёзидан** мисли биринҷи пухтаву обгирифта дарозу тановар шудан; фарбеҳ шудан.

**ЁЗИШ** یازش *исми амал аз* **ёзидан;** қасд, ирода, майл, тамоюл.

**ЁЗОН** یازان 1. *кит.* хоҳон, мутамоил; иродакунанда, қасдкунанда. 2. нумӯъкунанда, рушдкунанда, боланда; дар ҳоли хиромидан, хиромидан, бо нозу карашма рафтан.

**ЁЗОН(И)ДАН** یازاندن//یازانیدن *тарзи бавоситаи* **ёзидан;** 1. дароз кардан; **даст ёзонидан** *ба чизе* даст дароз кардан, даст бурдан ба сӯи чизе; **қомат ёзонидан** қад афрохтан, қаддароз шудан. 2. давондан, паҳн кардан: **реша ёзонидан**. 3. *маҷ.* болондан, фахр кунондан, аз худ равондан

**ЁҚУТ** I *а.* یاقوت санги қиматбаҳои конӣ, ки ба рангҳои сурх, зард, кабуд ва сафед во-

мехӯрад ва дар оташ нобуд намешавад; **ёқути сурх** навъи сурхранг ва шаффофи ёқут, ки баъд аз алмос беҳтарин санги қиматбаҳо ҳисоб мешавад ва дар заргарӣ мавриди истифода қарор мегирад; ◊ **гули ёқут** *бот.* як навъ гул, ки соқаҳои дароз ва гулҳои зебои рангоранг дорад, гладиолус.

**ЁҚУТ** II ياقوت халқи асосии кишвари Ёқутистон, сокини Ёқутистон.

**ЁҚУТБОР** ياقوتبار 1. *кит. маҷ.* резандаи ашки хунин. 2. *кит.* резандаи шароби сурх.

**ЁҚУТВОР** ياقوتوار монанди ёқут, ёқутмонанд; ◊ **оби ёқутвор** шароби сурх.

**ЁҚУТГУН** ياقوتگون монанди ёқут, шабеҳи ёқут; сурхранг, лаългун.

**ЁҚУТИН** ياقوتين *ниг.* **ёқутӣ** I: **ҷоми ёқутӣ**.

**ЁҚУТӢ** I ياقوتى 1. *мансуб ба* **ёқут**. 2. ёқутмонанд; сурхранг; сурх

**ЁҚУТӢ** II ياقوتى *мансуб ба* **кишвари Ёқут(истон)**; **забони ёқутӣ**.

**ЁҚУТЛАБ** ياقوتلب сурхлаб: **дилбари ёқутлаб**.

**ЁҚУТМИҒФАР** ياقوتمغفر *кит.* дорои кулоҳи ҷангии сурх.

**ЁҚУТМОНАНД** ياقوتمانند *ниг.* **ёқутвор**.

**ЁҚУТНИГИН** ياقوتنگين ангуштарини нигинаш аз ёқут.

**ЁҚУТРАНГ** ياقوترنگ ба ранги ёқути сурх, лаълранг.

**ЁҚУТСАНГ** ياقوتسنگ санги ёқут.

**ЁҚУТСОЗ** ياقوتساز *кит.* ёқутӣ, аз ёқут сохташуда.

**ЁҚУТФОМ** ياقوتفام *ниг.* **ёқутранг**.

**ЁҚУТЧАШМ** ياقوتچشم он ки чашми мисли ёқут сурхранг дорад.

**ЁЛ** I يال 1. мӯи гардани баъзе ҳайвонот монанди аспу хар, шер. 2. китф, бехи китф, **ёлу кӯпол** тану тӯш, бурзу бозу, андом, ҳайкал.

**ЁЛ** II يال *гуфт., ниг.* **ёла; ёли болои теппа** пастхамии теппа.

**ЁЛА** ياله нишебӣ, ёна.

**ЁЛДАРОЗ** يالدراز дорои ёли дароз, ҳайвоне, ки ёлаш дароз аст.

**ЁЛДОР** يالدار он чи ёл дорад; ёлдароз.

**ЁЛКӮТОҲ** يالكوتاه дорои ёли кӯтоҳ, асп ё харе, ки ёлаш кӯтоҳ аст.

**ЁЛПӮШ** يالپوش абзоре, ки болои ёл пӯшида мешавад, ҷул.

**ЁЛСАФЕД** يالسفيد асп ё хари дорои ёли сафедранг.

**ЁЛСИЁҲ** يالسياه асп ё хари дорои ёли сиёҳ.

**ЁМ** I يام хуми калони даҳонфарох: **ёми сафолин, ёми мисин**.

**ЁМ** II *т.* يام *кит.* дар давраи муғул истгоҳи пайкҳо, чопорхона. 2. аспи чопор. 3. андозе, ки дар ин давра барои чопорхонаҳо ва аспони чопор мегирифтанд.

**ЁМХОНА** يامخانه чопорхона.

**ЁМЧӢ** يامچى *кит.* дар давраи муғул масъули чопорхона ва меҳтари аспони чопорхона.

**ЁН** يان *кит.* ҳазён, сафсата.

**ЁНА** يانه нишеб, нишебӣ, пастхамӣ: **ёнаи кӯҳ**.

**ёр** يار *асоси замони ҳозира аз* **ёрастан**.

**ЁР** يار 1. рафиқ, дӯст, ҷӯра: **ёри озмуда, ёри ҷонӣ, ёру дӯстон, ёру бародар шудан**. 2. маҳбуба, маъшуқа: **ёр дар хонаву мо гирди ҷаҳон мегардем** (*мақ.*); **ёр будан** а) ҳамроҳ будан; б) мувофиқ будан; розӣ (*ҳамфикр, ҳамраъй*) будан. 3. *варз.* ҳар як аз бозингарони як даста ё гурӯҳе дар бозии гурӯҳӣ. 4. ҳамдаст, ҳамкор. 5. *ҷузъи пасини баъзе аз калимаҳои мураккаб ба маъноҳои* «доранда»: **давлатёр, ҳушёр**; анҷомдиҳанда, ёрирасон, ёридиҳанда: (**дастёр, обёр, додёр**). 6. ҳамнишин, мӯнис, ҳамдам.

**ЁРА** I ياره *кит.* дастпона, дастбанд.

**ЁРА** II ياره *кит.* қудрат, қувват, тавоноӣ.

**ЁРА** III ياره *кит.* таркибе аз доруҳо, ки барои ҳал кардани хӯроки сахт ва ҳазмнашуда ё ҳамчун мусҳил истифода мешудааст.

**ЁРАК** یارک *шакли тасгири* **ёр**; ёр, ёри зебо, ёри азиз.

**ЁРАСТАН** یارستن *ниг.* **ёристан**.

**ЁРВАР** یارور *кит.* ёридиҳанда, ёрирасон, ёвар, мададгор.

**ЁРГИР** یارگیر 1. *варз.* касе, ки аз байни бозингарон барои дастаи худ бозингар интихоб мекунад. 2. *кит., мач.* рафиқбоз, фосиқ, дӯстбоз.

**ЁРҒУ** یارغو *кит.* маҳкама, қозихона.

**ЁРҒУШУДА** یارغوشده *кҳн.* гирифтори ҷазои ёрғу.

**ЁРДАМ** یاردم ёрӣ, ёрмандӣ, кумак, мадад, имдод, ионат, дастгирӣ: **ёрдами давлатӣ, ёрдами моддӣ, ёрдами пулӣ, ёрдам додан, ёрдам кардан, ёрдам расонидан**.

**ЁРДАМДИҲӢ** یاردم‌دهی *гуфт. исми амал аз* **ёрдам додан;** ёрӣ додан, кумак расондан.

**ЁРДАМПУЛӢ** یاردم‌پولی пули барои кумак додашуда ба касе, ёрмандии пулӣ, кумакпулӣ: **ёрдампулии давлатӣ**.

**ЁРДАМЧӢ** یاردم‌چی *гуфт.* мададгор, ёрирасон, дастёр; ёвар.

**ЁР-ЁР** یاریار суруде, ки дар тӯй вақти ба хонаи домод овардани арӯс мехонанд: **суруди ёр-ёр хондан, ёр-ёр гуфтан**.

**ЁРИГАР** یاری‌گر ёридиҳанда, ёрирасон.

**ЁРИДИҲАНДА** یاری‌دهنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **ёрӣ додан**; он ки ёрӣ медиҳад, ёрирасон, ёвар, мададгор; **феълҳои ёридиҳанда** *збш.* феълҳое, ки маънои луғавии худро ба андозае гум карда, дар сохтани шаклҳо ва таркибҳои феълӣ иштирок мекунанд (*мас.*, «*кардан» дар таркиби феълии* **бор кардан**, «шудан» дар **сурх шудан,** «гирифтан» дар **зада гирифтан**).

**ЁРИРАС** یاری‌رس ёрирасон, мададгор.

**ЁРИРАСОН** یاری‌رسان 1. он ки ёрӣ мерасонад, ёридеҳ. 2. мададгори чизи асосӣ, иловагӣ: **хоҷагии ёрирасон**.

**ЁРИСТАН//ЁРАСТАН** یارستن *кит.* тавонистан, аз ӯҳда баромадан, ёрои доштан, қудрат доштан, ҷуръат доштан.

**ЁРИХОҲ** یاری‌خواه ёриталаб, кумакталаб, имдодхоҳ.

**ЁРӢ** یاری ёрмандӣ, мадад, кумак, дастгирӣ; **ёрӣ додан** ёрмандӣ кардан, мадад расондан; **ёрӣ расонидан** мадад кардан, ёрмандӣ намудан; ◊ **гардан ёрӣ надодан** *ниг.* **гардан**.

**ЁРКАД** یارکد ҷои сарҷамъии ёрон, маҳфили ёру дӯстон.

**ЁРМАНД** یارمند ёридиҳанда, ёридеҳ, кумакрасон.

**ЁРМАНДӢ** یارمندی ёрӣ, мадад, кумак: **ёрмандӣ додан**.

**ЁРО** I یارا 1. қудрат, тавоноӣ; ҷуръат, заҳра, ёра: **ёрои сухан гуфтан надоштан**. 2. имкон, маҷол: **ёрои чашм во кардан, надоштан**.

**ЁРО** II یارا эй ёр!

**ЁРОӢ** یارایی тавоноӣ, ёро будан, қудрату тавоноӣ доштан.

**ЁРОНА** یارانه ҳамчу ёр, ёрмонанд; дӯстона, рафиқона.

**ЁРПУРСӢ** یارپرسی ҳолпурсӣ, аҳволпурсӣ, ҳоли якдигарро пурсидан.

**ЁРҶӮЙ** یارجوی ҷӯяндаи дӯст, пурсандаи дӯст, ҷӯёи дӯсту мӯнис.

**ЁРФУРӮШӢ** یارفروشی *мач.* таърифу тамҷид ва мадҳи ёр.

**ЁС** یاس *бот.* гулбуттаи дорои хӯшагули муаттар, ки бо рангҳои сурх, сафед, зард ва бунафш дар аввали баҳор мешукуфад, шакли кӯтоҳшудаи ёсуман.

**ЁСА** *т.-м.* یاسه *кит.* 1. расм, оин, қонун. 2. орзу, иштиёқ.

**ЁСАМИН** یاسمین *ниг.* **ёсуман**.

**ЁСАМИНБӮ(Й)** یاسمین‌بو(ی) *кит.* хушбӯй, муаттар.

**ЁСАМИНРӮ(Й)** یاسمین‌رو(ی) *кит.* хушрӯй, зебо.

**ЁСАМИНСИМО** یاسمین‌سیما *кит.* **сафедчеҳра**.

**ЁСИН** *а.* **یاسین** *д.* сураи сию шашуми Қуръони Шариф, ки маъмулан бар сари болини бемори вазнин ва ё ба рӯҳонияти шахси фавтида хонда мешавад: **ёсин хондан**.

**ЁСИНХОНӢ** **یاسین‌خوانی** *исми амал аз* **ёсин хондан**.

**ЁСО** *м.* **یاسا** 1. *кит.* ҳукм, фармон; қонунномаи подшоҳ; қонун ё муқаррароте, ки Чингиз дар айёми ҳукмронии хеш вазъ карда буд. 2. *таър.* ҷазои қатл (*дар сиёсати истиллогарони мугул*); **ба ёсо расонидан** ба қатл расонидан, қатл кардан.

**ЁСОВ** **یاساو** *аслаш* **ёсо**.

**ЁСУМАН** **یاسمن** *бот.* гулбуттае, ки гули сафеду кабуд ва зарди хушбӯй дорад, суман.

**ЁФА** **یافه** *ниг.* **ёва**.

**ЁФАДАРО(Й)** **یافه‌درا(ی)** *кит.* ҳарзагӯй, ёвасаро, бемаънигӯй, сафсатагӯй.

**ЁФАКОРӢ** **یافه‌کاری** *кит.* беҳудакорӣ, абаскорӣ.

**ёфт** **یافت** *асоси замони гузашта аз* **ёфтан; ёфт шудан** пайдо гаштан, ба даст даромадан, дарёфтан.

**ЁФТ** **یافت** **ёфту тофт** ҳама чизе, дар бисот ҳаст, чизу чора, ки ҳаст; **ёфт кардан** пайдо намудан; **ёфт шудан** пайдо шудан.

**ЁФТА** **یافته** *сифати феълии замони гузашта аз* **ёфтан;** ҳосилкарда, пайдокарда, бадаставарда; **ёфтаву тофта** пулу чизи ба даст даровардашуда; чизу чора.

**ЁФТАГӢ** **یافتگی** *шакли дигари сифати феълии замони гузашта аз* **ёфтан**.

**ЁФТАН** **یافتن** 1. пайдо кардан; ба даст овардан, ҳосил кардан, гирифтан: **камол ёфтан, тарбия ёфтан**. 2. дидан, дучор кардан. 3. *чун феъли ёридиҳанда таркибҳои гуногуни феълӣ месозад:* **роҳ ёфтан, тасвир ёфтан, шиддат ёфтан, шифо ёфтан; ба дарде даво ёфтан** илоҷи чизеро пайдо кардан; **имкон ёфтан** *ниг.* **имкон; обутоб ёфтан** мустаҳкам гаштан, пухта шудан; **табдил ёфтан** мубаддал гаштан; **тағйир ёфтан** дигар шудан; **тасаллӣ ёфтан** ором шудан.

**ЁФТАНӢ** **یافتنی** *сифати феълии замони оянда аз* **ёфтан; ёфтанӣ шудан** ёфтан хостан, пайдо кардан, хостан.

**ЁХТАН** **یاختن** *кит.* 1. берун кашидан, теғро аз ғилоф баровардан. 2. андохтан, задан; **даст ёхтан** даст дароз кардан ба сӯи касе, чизе.

**ЁҲУ** **یاهو** 1. навъи кабӯтар, ки садои «ёҳу» мебарорад. 2. *кҳн.* калимаест, ки дарвешону қаландарон ба кор мебурданд ва мақсадашон «худованд» гуфтан буд (*аз калимаҳои арабии* «ё ҳува»)

**ЁШ** *т.* **یاش** *гуфт.* ҷавон, барно.

**ЁШӢ** **یاشی** *гуфт.* ҷавонӣ, барноӣ; айёми шабоб; *муқоб.* **пирӣ**.

**ЁЪҶУҶ** **یأجوج** *ибр.* аз рӯи ривояти «Қуръон» ва «Таврот» номи яке аз ду қавме, ки Зулқарнайн (Искандари Зулқарнайн) дар муқобили онҳо садде сохт: **ёъҷуҷу маъҷуҷ** яъҷуҷу маъҷуҷ.

# Ж

**Ж** *ҳарфи нӯҳуми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар алифбои арабиасоси тоҷикӣ ҳарфи «же»* (ژ); *дар ҳисоби абҷад монанди ҳарфи «з» адади ҳафтро ифода мекунад.*

**ЖАВ//ЗАВ** ژو//زو *кит.* баҳр.

**ЖАВОГОР//ЖАВОҒОР//ЖАВОГАР** ژواگار//ژواغار//ژواگر *кит.* 1. номи ҷашни машҳури оташпарастон. 2. номи яке аз рӯҳониёни оташпарастон.

**ЖАВРАК** ژورک *кит.* парандаест хурди сурх-ранг, онро сурхоб ҳам мегӯянд.

**ЖАГОРА** ژگاره *ниг.* **жағола**; загора.

**ЖАГӮР//ЖАКӮР** ژگور//ژکور *кит.* хасис, мумсик.

**ЖАҒ-ЖАҒ** ژغ ژغ садои ба ҳам расидани ду чизи сахт ба монанди дандон, чормағз, бодом *ва г.*

**ЖАҒАНД** ژغند *кит.* садои баланд ва ҳавлноки ҳайвони ваҳшӣ, ки ба дом гирифтор мешавад, зағзанд.

**ЖАҒОЛА** ژغاله нони аз арзан пухташуда, зағора.

**ЖАҒОР** I ژغار *кит.* 1. доду фарёд, бонги баланд, ғирев. 2. сахтӣ, шиддат.

**ЖАҒОР** II ژغار як навъ гиёҳе, ки бо он матоъро ранг мекунанд, гиёҳи рангдиҳанда.

**ЖАҒОРА** I ژغاره нони арзан, загора.

**ЖАҒОРА** II ژغاره *кит.* ғоза, сурхӣ, ки ба рӯй мемоланд.

**ЖАҒОРА** III ژغاره *кит.* нофи ҳайвон, махсусан нофи гов.

**ЖАҒОРА** IV ژغاره *ниг.* **жағор** I.

**ЖАЁН** ژیان 1. хашмгин, ғазабнок. 2. даранда: **шери жаён**.

**ЖАК** I ژک *кит.* сухани қаҳру ғазаб, ки зери лаб гуфта мешавад, ғур-ғур, ё овози ғамнок.

**ЖАК** II ژک *кит.* гирди даҳон, атрофи даҳон.

**ЖАКЕТ** *фр.* ژکیت 1. як навъ камзӯли тугмаҳояш яктарафаи мардона. 2. либоси кӯтоҳи рӯпӯши занона (*одатан камартанг*).

**ЖАКИДАН** ژکیدن *кит.* бо овози паст (зери лаб) худ ба худ гап задан аз рӯи хашму ғазаб; ғур-ғур кардан; *муқоб.* **ҷаккидан**.

**ЖАКОН** ژکان *кит.* дар ҳоли жакидан, қаҳру ғазаб кардан, оҳиста ба зери лаб гуфтан, дар ҳоли ғурунгидан.

**ЖАКОРА** ژکاره *кҳн.* ситезакор; лаҷуҷ, якраву гарданшах; кинавар.

**ЖАКУР** ژکور *кит.* пасту фурӯмоя, закур.

**ЖАНА** ژنه 1. неши ҷонварони газанда монанди пашша ва занбӯр. 2. нӯги сӯзан.



**ЖАНГ** I ژنگ 1. *кит.* занг, зангор. 2. *шакли кӯтоҳшудаи* **ожанг**; оҷинг.

**ЖАНГ** II ژنگ *шакли кӯтоҳшудаи* **Аржанг**.

**ЖАНГДОН** ژنگدان занг, зангӯла.

**ЖАНД** I ژند *ниг.* **занд**.

**ЖАНД** IIژند *шакли кӯтоҳшудаи* **жанда** 1; **жанд-жанд** пора-пора, жанда-жанда, ҷанда-ҷанда.

**ЖАНДА** I ژنده 1. либоси кӯҳнаи дарида. 2. *кҳн.* либоси дарвешон.

**ЖАНДА** II ژنده бузург, азим.

**ЖАНДАГӢ** ژندهگی 1. дар ҳолати жанда будан, вазъ ва ҳолати жанда. 2. навъи матои алоча.

**ЖАНДАКАФШ** ژندهکفش *кит.* 1. он ки кафшаш кӯҳна ё дарида бошад, кӯҳнакафш, даридакафш. 2. кафши кӯҳна.

**ЖАНДАҚАБО** ژندەقبا *кит., ниг.* **жанда-пероҳан**.

**ЖАНДАПЕРОҲАН** ژندەپیراهن *кит.* он ки пероҳани дарида ба тан дорад, даридалибос.

**ЖАНДАПИЛ** ژندەپیل 1. *кит.* фили бузург, фили калони ҳайбатнок. 2. *мач.* паҳлавон, диловар.

**ЖАНДАПИРОҲАН** ژندەپیراهن *ниг.* **жандапероҳан**.

**ЖАНДАПӮШ** ژندەپوش 1. либосаш пора-порашуда; либосаш дарида лах-лахшуда. 2. *гуфт.* қаландар, дарвеш.

**ЖАНДАПӮШӢ** ژندەپوشی жандапӯш будан, вазъ ва ҳолати жандапӯш.

**ЖАНДАРМ** *фр.* ژندرم мансаби касе, ки дар жандармерия кор мекунад.

**ЖАНДАРМЕРИЯ** *фр.* ژندرمیریه номи ташкилоти ҳарбии политсиягӣ дар баъзе давлатҳо, ки сиёсати ҳамон давлатро муҳофизат мекунад.

**ЖАНДАШЕР** ژندەشیر *кит.* шери калончуссаи бадҳайбат.

**ЖАНР** *фр.* ژنر гурӯҳбандӣ ва таснифи дохилии намудҳои таърихан суратёфтаи адабиёт ва санъат: **жанри ҳамосӣ, жанри лирикӣ, жанри драма** (*дар адабиёти бадеӣ),* **жанри сураткашӣ** (*дар рассомӣ*).

**ЖАНРӢ** ژنری *мансуб ба* **жанр**.

**ЖАРД** ژرد *кҳн.* пурхӯрӣ, бисёрхӯрӣ, шикампарастӣ.

**ЖАРОҒАН//ЖАРОҒАНГ** ژراغن//ژراغنگ *кит.* регистон, регзор, замини регдор; замини шӯр, шӯразор; замини сахт, шах; *муқоб.* **зароған**.

**ЖАРФ** ژرف 1. *кит.* чуқур, амиқ; бузургу васеъ, паҳн: андешаи жарф. 2. қаър, умқ: **жарфи дарё**. 3. *мач.* бо диққат, дақиқона: **жарф нигаристан**.

**ЖАРФАНДЕШ** ژرفاندیش 1. дурандеш, дурбин; оқил, доно. 2. нозукбин.

**ЖАРФАНДЕШӢ** ژرفاندیشی жарфандеш будан, вазъ ва ҳолати жарфандеш, дурандешӣ, дурбинӣ.

**ЖАРФБИН** ژرفبین *ниг.* **жарфандеш**.

**ЖАРФБИНӢ** ژرفبینی *ниг.* **жарфандешӣ**.

**ЖАРФӢ** ژرفی чуқурӣ, умқ; **ба жарфӣ дидан** *кит.* чуқур мулоҳиза кардан, борикбинӣ кардан, дурандешӣ кардан.

**ЖАРФНИГАР** ژرفنگر *ниг.* **жарфбин**.

**ЖАРФНИГАРӢ** ژرفنگری *ниг.* **жарфбинӣ**.

**ЖАРФНИГОҲ** ژرفنگاه *ниг.* **жарфбин**.

**ЖАРФО** ژرفا *ниг.* **жарфӣ**.

**ЖАРФОСАНҶ** ژرفاسنج *нав.* асбоб барои муайян кардани умқ.

**ЖАФ** ژف *кит.* тар, рутубатнок, намнок.

**ЖАФИДАН** ژفیدن тар шудан, обро ба худ кашидан, мартуб шудан, намнок шудан.

**ЖАФК** ژفک *кит.* хилде, ки дар канори чашм падид меояд.

**ЖАФКӢ** ژفکی *кит. мансуб ба* **жафк**; хилмолуд.

**ЖАФКОБ** ژفکاب *кит. ниг.* **жафк**.

**ЖАФТ** ژفت *кит.* фарбеҳ, калонҷусса.

**ЖАХ//ЗАХ** ژخ//زخ нолаи зор ва хазин; бонг, садои баланд.

**ЖАХШ** ژخش *кит.* 1. барқ, дурахш. 2. рангинкамон, қавси қузаҳ.

**ЖЕ** ژی *номи ҳарфи нӯҳуми алифбои ҳозираи тоҷикӣ – ж ва номи ҳарфи чордаҳуми алифбои арабиасоси тоҷикӣ, ки дар шакли* (ж) *навишта мешавад*.

**ЖЕВА** ژیوە *ниг.* **чева**.

**ЖЕЛАТИН** *фр.* ژیلتین моддаи шаффофи часпаке, ки одатан аз устухон ва пӯсти ҳайвон ҳосил мешавад.

**ЖИВА** ژیوە *хим., кит.* **ҷива**.

**ЖИДА** ژیدە *кит.* 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **жидан**. 2. халонида, сӯзанзада.

**ЖИДАН** ژیدن *кит. шакли кӯтоҳшудаи замони гузашта аз* **ожидан**; халонидан.

**ЖИЁН** ژیان *кит., ниг.* **жаён**.

**ЖИЛЕТ** *фр.* ژلیت камзӯлчаи кӯтоҳи беостину бегиребон.

**ЖИНГ** ژنگ *кит.* қатраи борон.

**ЖИХОР** ژخار 1. *кит.* бонг, наъра, фарёд. 2. *мач.* сахтӣ, шиддат.

**ЖӢ** ژی *кит.* обгир, обдон; кӯл, толоб; ҳавз,

истахр.

**ЖОВИДАН** ژاویدن хоидан, ҷавидан; нишхор кардан, кавша кардан.

**ЖОҒАР** ژاغر *ниг.* **ҷоғар**.

**ЖОЖ** ژاژ *кит.* 1. гиёҳи ниҳоят сафеди бемаза, ки шутур онро дар сурати хоидан ҳам фурӯ бурда наметавонад. 2. *маҷ.* гапи беҳуда, сухани ҳарза, ёва; **жож хоидан** ҳарза гуфтан, ёвагӯӣ кардан.

**ЖОЖАК** ژاژک *кит.* лӯбиё.

**ЖОЖГӮ(Й)** ژاژگو(ی) *кит., ниг.* **жожхо(й)**.

**ЖОЖДАРО(Ӣ)** ژاژدرا(یی) *кит., ниг.* **жожхоӣ**.

**ЖОЖИДАН** ژاژیدن *кит.* 1. *ниг.* **жовидан**. 2. *маҷ.* жож хоидан, ҳарза гуфтан, беҳудагӯӣ кардан.

**ЖОЖТАБЪ** ژاژطبع *кит.* беҳудагӯй, ёвагӯй; бадтинат.

**ЖОЖУК** ژاژوک *кит.* 1. лӯбиё. 2. ёва, сухани беҳуда.

**ЖОЖХО(Й)** ژاژخا(ی) *кит.* ёвагӯй, он ки беҳуда сухан мегӯяд.

**ЖОЖХОӢ** ژاژخایی *кит.* ҳарзагӯӣ, гуфтани суханҳои бемаънӣ ва беҳуда.

**ЖОЛА** ژاله қатраҳои борон, ки бар асари сардии ҳаво ба яхча табдил ёфта, аз ҳаво меборад, дӯл, тагарг, ҷола.

**ЖОЛАБАРФАК** ژالەبرفک барфи жоламонанд, мисли жола дона-дона, ҷолабарфак.

**ЖОЛАБОРОН** ژالەباران борони жола, борони сахти жоларез.

**ЖОЛАГУН** ژالەگون *ниг.* **жоласон**.

**ЖОЛАМОНАНД** ژالەهمانند *ниг.* **жоласон**.

**ЖОЛАРЕЗ** ژالەریز резандаи жола, оварандаи борони жола: **абри жоларез**.

**ЖОЛАСОН** ژالەسان мисли жола, тагаргмонанд.

**ЖУПИН** ژوپین *ниг.* **зӯпин**.

**ЖУРНАЛИСТ** ژرنلست *ниг.* **рӯзноманигор**.

**ЖУРНАЛИСТИКА** ژرنلستکه *ниг.* **рӯзноманигорӣ**.

**ЖӮБИН** ژوبین *ниг.* **зӯпин**.

**ЖӮБИНВОР//ЖӮПИНВОР** ژوبینوار//ژوبنوار *кит.* найзавор.

**ЖӮБИНЗАН//ЖӮПИНЗАН** ژوبینزن//ژوپینزن найзазан, жӯбинафкан.

**ЖӮБИНКАШ//ЖӮПИНКАШ** ژوبین‌کش//ژوپین‌کش *кит.* найзабардор, найзадор.

**ЖӮЖ** ژوژ *кит.* 1. ҷайра. 2. хорпушт.

**ЖӮЛИДА** ژولیده *сифати феълии замони гузашта аз* **жӯлидан**; парешон, пароканда; печхӯрда, дарҳамомехта, ҷӯлида: **мӯйҳои жӯлида**.

**ЖӮЛИДАГӢ** ژولیدگی жӯлида будан, парешонӣ, печхӯрдагӣ, вазъ ва ҳолати жӯлида.

**ЖӮЛИДАЗУЛФ** ژولیدەزلف *кит.* 1. парешонзулф. 2. *киноя аз* маҳбуба.

**ЖӮЛИДАМӮ(Й)** ژولیدەمو(ی) он ки мӯйҳояш парешону пароканда аст, ҷӯлидамӯй.

**ЖӮЛИДАН** ژولیدن парешон шудан; дарҳам омехтан, ҷӯлидан.

**ЖӮПИН** ژوپین *ниг.* **зӯпин**.

**ЖӮҲИДАН** ژوهیدن *кит.* чакидани борон аз шифти хона, қатра-қатра чакидан.

# З

**З** *ҳарфи даҳуми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар алифбои арабиасоси тоҷикӣ бо ҳарфҳои* **зол ذ, зе ز, зод ض** *ва* **зо (***ё* **изғӣ) ظ** *ифода меёбад*; *дар ҳисоби абҷад қимати ададии ҳарфҳои* **зол** *ба* 700, **зе** *ба* 7, **зод** *ба* 800 *ва* **зо** (*ё* **изғӣ**) *ба* 900 *баробар аст*.

**З** *кӯтоҳшудаи пешоянди* **аз**, *ки асосан пеш аз овозҳои садонок истеъмол мешавад:* **з-ин, з-он, з-ӯ** *ва г.*

**ЗАБ//ЗАП** زب//زپ *ҳиссача* аҷиб, ҳайратовар; хуб, хуб ҳам; бисёр, хеле (*барои ифодаи ҳайрат ва тааҷҷуб аз кори ниҳоят хуб ё бад*).

**ЗАБАР** زبر 1. боло, фавқ, рӯи чизе; *муқоб*. **зер; зеру забар кардан (намудан)** *ниг.* **зер; зеру забар шудан (гардидан)** *ниг.* **зер**. 2. *збш.* аломатест дар алифбои арабии тоҷикӣ ( ʹ ), ки дар болои ҳарфи ҳамсадо гузошта шуда, пас аз он талаффуз шудани овози «а» ва ё дар болои «алиф» гузошта шуда бошад, «а» талаффуз кардани онро нишон медиҳад, фатҳа.

**ЗАБАРДАСТ** زبردست 1. зӯр, зӯрманд, соҳибиқтидор, тавоно; ғолиб; *муқоб*. **зердаст**. 2. моҳир, соҳибҳунар, устои кори худ.

**ЗАБАРДАСТӢ** زبردستی 1. зӯрӣ, зӯрмандӣ; иқтидор, тавоноӣ. 2. маҳорат, соҳибҳунарӣ; **забардастӣ кардан** ғолиб баромадан, дастболо шудан.

**ЗАБАРПӮШ** زبرپوش *ниг.* **болопӯш**.

**ЗАБАРРАВ** زبررو болори (чӯби) асосии боми хона, ки болорҳои дигар ба болои он гузошта мешаванд.

**ЗАБАРТАНГ** زبرتنگ тасмаи паҳни махсусест, ки аз рӯи ҷул ва зини аспу полони хар *ва г.* гузаронида мебананд, пуштанг; **зертангу забартанг кардан (намудан)** ба воситаи зертангу забартанг ҷул ва ё зинро устувору маҳкам кардан.

**ЗАБАРҶАД** *а.* زبرجد *маъд.* навъе аз сангҳои қиматбаҳо, ки ранги сабзи моил ба зардӣ дорад.

**ЗАБЕҲ** *а.* ذبیح *кит.* гулӯбурида; қурбоншуда; ҳайвони лоиқи қурбонӣ.

**ЗАБ-ЗАРД** زب‌زرد *гуфт.* ниҳоят зард, зарди баланд; **рӯи заб-зард** рӯи аз касалӣ ё хастагӣ ниҳоят рангпарида ва пажмурда.

**ЗАБИБ** زبیب *кит., ниг.* **мавиз**.

**ЗАБОБ** *а.* ضباب ғубор ва тумани тунуке, ки рӯи заминро фаро мегирад. 2. *маҷ.* парда, рӯйпӯш.

**ЗАБОН** زبان 1. узви дохили даҳон, ки барои ба гулӯ фурӯ додани ғизо, донистани таъм ва инчунин дар инсон барои нутқ хизмат мекунад. 2. маҷмӯи воситаҳои овозӣ ва луғавию дастурӣ, ки натиҷаи кори тафаккурро инъикос намуда, алоқа ва мубодилаи афкори одамонро таъмин мекунад. 3. сухангӯии (такаллуми) хоси ҳар миллат ва тоифа, лисон, лаҳҷа. 4. гуфтор, нутқ; таҳрир, баён; **забони адабӣ** забони китобатии умумихалқӣ, ки меъёрҳои муайян дорад; **забони бегона** забони халқи дигар, забони ғайримодарӣ, забони хориҷӣ. 5. *маҷ.* аскари душман, ки барои огоҳ шудан аз сирри душман асир гирифта мешавад; **забони бурро** гуфтори фасеҳу ботаъсир; **забони вайрон** баёне, ки берун аз қоидаву қонунҳои муайяни умумӣ аст, забони ғайриадабӣ; **забони давлатӣ** забоне, ки чун қоида мутобиқи қонуни асосии мамлакате ҳамаи корҳои давлатию маъмурӣ, фарҳангу маориф *ва*

*г*. ба он бурда мешавад; **забони модарӣ** забоне, ки инсон аз кӯдакӣ ба модару атрофиёнаш тақлид карда, ёд гирифтааст; **забони ноби тоҷикӣ** забони фасеҳ ва ширини форсии тоҷикӣ; **забони порсии дарӣ** забони тоҷикии адабии аввалҳои асри миёна; **забони тоҷикӣ** забони умумии халқи тоҷик; **забони форсии тоҷикӣ** *ниг*. **забони тоҷикӣ; забони хуш** тарзи гуфтори нарм; мулоимсуханӣ; **аз забони** *касе* аз қавли касе, бевосита аз шахсе; **дар забон** дар гуфтор, дар сухан; **забон баровардан** а) ба гапзанӣ сар кардан, сухангӯиро ёд гирифтани кӯдак; б) *маҷ.* ҷуръати гапзанӣ пайдо намудан; ◊ **аҳли забон** соҳибони забон; забондонон; **забони ҳол** авзоъ ва кайфияти зоҳирии инсон, ки андешаву ният ва аҳволи ботинии вайро маълум месозад; **забон бастан** аз гап бозистодан, хомӯш шудан; **забони** *касеро* **бастан** хомӯш гардонидан, аз гапзанӣ боздоштан касеро; **забон (на)гаштан** *ба чизе* барои гуфтани чизе ҷуръат (на)доштан, изҳор карда (на)тавонистан чизеро (*ба сабаби истиҳола ё бо андешае*); **забони** *касе* **гирифтан** дуруст гап зада натавонистан; лакнат доштани забони касе; **забон дароз кардан** забондарозӣ кардан; бо густохӣ ва ҷуръат гап задан; **забони** *касе* **дароз шудан** ба гуфтани чизе ҷасорат пайдо кардан, дар гап ҷуръатнок шудан; **забон нигоҳ доштан** аз гуфтани чизе худро боз доштан; хомӯш шудан; **забон расонидан** *ба чизе, касе* бадии чизе ё касеро гуфтан, эрод гирифтан ба касе, чизе; **забони** *касе* **тез будан** сахтгап будан, гапҳои талху тунд задан; **забон хоида мондан** нимғурма гап задан; чизеро изҳор карда натавониста хомӯш мондан; **забон хориш кардан** майли зиёди гапзанӣ доштан; аз изҳори чизе худдорӣ карда натавонистан; **забони** *касеро* **хорондан** касеро ба гап даровардан, ба гуфтани чизе водор кардан; **забони хуш кардан** сухани хуш гуфтан, бо мулоимат сухан гуфтан; муомилаи хуб кардан; **забон як кардан** бо ҳам аҳду паймон кардан, қавл додан, шарт бастан бар зидди касе; **аз забон афтодан** фаромӯш шудан; **аз забон мондан** қобилияти сухангӯиро гум кардан (*аз беморӣ* ё *беҳолӣ*); **аз забон хат додан** забонхат додан, қавле (ӯҳдадорие)-ро бо дастхат таъкид кардан; **ба забон гирифтан** гуфтан, зикр кардан, ном бурдан касеро, чизеро; **ба забон овардан** а) баён кардан, гуфтан; б) ба забон гирифтан; ёд кардан, ба хотир овардан; **ба забон омадан** ба гапзанӣ сар кардан, ба гуфтугӯ даромадан; **бар забон рондан** гуфтан, талаффуз намудан (*бештар сухани зишт ва носазоро*); **бо нӯги забон гап задан** рӯякӣ сухан гуфтан, ғайри самимона ҳарф задан; **вирди забон шудан** а) *ниг.* **вирд**; б) азёд шудан; **забони мурғонро мурғон медонанд** *(мақ.)* шахсони ба ҳам наздику ҳамфикр матлабу мақсади якдигарро ба осонӣ ва дуруст мефаҳманд; **забони сурх сари сабз медиҳад бар бод** *(зарб.)* сухани беандешаву бемаврид фалокате бар меоварад; **ба (дар) забонатон садқа!** аз забонатон гардам! *(таъбири навозиш барои сухани хубе)*.

**ЗАБОНА** زبانه 1. шӯълаи оташ, чароғ *ва г*; **забона задан // забона кашидан** шӯълавар шудан, фурӯзон гардида баланд шудан (-и оташ). 2. қаровулаки миёни шоҳини тарозу, ки агар рост шавад, баробарии ҳар ду палларо нишон медиҳад.

**ЗАБОНАДОР** زبانه‌دار он чи шӯълавар шудааст, оташгирифта.

**ЗАБОНАК** زبانک 1. қисми миламонанди қуфл, ки калид ба он медарояд; **забонаки занг** овезаи забончамонанди мобайни занг, ки бо ҷунбонидани он занг садо медиҳад; **забонаки калид** қисми дандонадори калид, ки бо он қуфлро баста мекушоянд. 2. *ниг.* **забонча**.

**ЗАБОНБАНД** زبان‌بند афсун, ҷодуе, ки гӯё барои бастани забони душманон ва бадгӯён ба кор бурда мешуд; ◊ **забонбанди хирад** шаробу май *ва г*., ки ақлро тира созад.

**ЗАБОНБАСТА** زبان‌بسته 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **забон бастан**. 2. *маҷ.* хомӯш, сокит; гунг. 3. *маҷ.* ҳайвон.

**ЗАБОНБАСТАГӢ** زبان‌بستگی 1. *шакли дигари сифати феълии замони гузаштаи* **забонбаста**; вазъ ва ҳолати забонбаста. 2. *маҷ.* роздорӣ, розро пинҳон нигоҳ доштан, хомӯшӣ.

**ЗАБОНБОЗ** زبان‌باز 1. суханбоз; лофзан; сергап. 2. *маҷ.* мунофиқ; хушомадгӯй, чоплус.

**ЗАБОНБОЗӢ** زبان‌بازی тамаллуқ, хушомадгӯӣ, чоплусӣ; **забонбозӣ кардан** суханпардозӣ кардан; чарбзабонӣ кардан барои гузарондани матлаби худ.

**ЗАБОНБУРИДА** زبان‌بریده 1. касе, ки забо-

нашро буридаанд (*барои он ки хомӯш бошад*); безабон. 2. *мач.* сокит, бесадо, хомӯш.

**ЗАБОНВАР** زبانور *ниг.* **забоновар**.

**ЗАБОНГИР** زبان‌گیر 1. гирифтани забон, тутила, лакнат; **забонгир шудан** гап зада натавонистан, тутила шуда мондан, забон гирифтан. 2. ҷосусе, ки аз маҷлисҳо ва гуфтугузорҳои аҳолии як давлат гапҳои ба худаш даркориро чида мегирад. 3. ҷанговаре, ки барои огоҳ шудан аз сирри душман аскари душманро дастгир карда меорад; *муқ.* **забон** 5.

**ЗАБОНГИРӢ** I زبان‌گیری дармондани забон ҳангоми гуфтор, лакнат.

**ЗАБОНГИРӢ** II زبان‌گیری ба даст овардани забон, асир гирифта овардани ҷанговари душман бо мақсади огоҳӣ аз сирри лашкари душман.

**ЗАБОНГИРИФТА** زبان‌گرفته 1. он ки забонаш мегирад. 2. *мач.* сокиту хомӯш.

**ЗАБОНДАРОЗ** زباندراز 1. даҳанкалон; калонгап. 2. он ки дар масъалае ҳақ будани худро дониста, беибо ва густохона гап мезанад; *муқоб*; **забонкӯтоҳ**.

**ЗАБОНДАРОЗӢ** زباندرازی сифат ва амали шахси забондароз; даҳанкалонӣ; гапкалонӣ: **забондарозӣ кардан**.

**ЗАБОНДОН** زباندان 1. он ки қоида ва қонунҳои забонро ба хубӣ азхуд кардааст; аҳли забон; фасеҳбаён, хушгуфтор. 2. он ки ба ғайр аз забони модарии худ як ё чанд забони дигарро медонад; **забондон шудан** гапдон шудан.

**ЗАБОНДОНӢ** زباندانی 1. забондон будан; фасеҳбаёнӣ, хушзабонӣ. 2. донистани забонҳои дигар ғайр аз забони модарӣ.

**ЗАБОНЗАД** زبانزد вирди забон гардида, бисёр паҳну машҳур (*оид ба* хабаре ё воқеае); он чи бар сари забонҳо афтодааст.

**ЗАБОНЗАДА** زبانزده бар сари забонҳо афтода, машҳуршуда, овозашуда; ◊ **ифодаҳои забонзада** ифодаҳои аз даҳон монда, ифодаҳои обшуста.

**ЗАБОНӢ** زبانی 1. *мансуб ба* **забон**; **захираи забонӣ** *ниг.* **захира**. 2. шифоҳӣ, даҳонакӣ; **баҳсу ҷидоли забонӣ** баҳсу мунозираи даҳонакӣ; ◊ **дӯсти забонӣ** дӯсти ғайрисамимӣ, дӯсти бесадоқат.

**ЗАБОНКӮТОҲ** زبان کوتاه он ки бо айбе ё гуноҳе ба гап задан ҷуръат надорад; *муқоб.* **забондароз**; муттаҳам.

**ЗАБОНКӮТОҲӢ** زبان‌کوتاهی забонкӯтоҳ будан; муттаҳамӣ.

**ЗАБОНОВАР** زبان‌آور суханвар; хушбаён, фасеҳзабон.

**ЗАБОНОВАРӢ** زبان‌آوری суханварӣ; хушбаёнӣ, хушгапӣ.

**ЗАБОНОМӮЗ** زبان‌آموز 1. он ки ягон забонро бо истифода аз воситаҳои гуногуни таълим меомӯзад. 2. китоб, навори овозӣ ё тасвирӣ, ки ба воситаи онҳо забон меомӯзанд.

**ЗАБОНОМӮЗӢ** زبان‌آموزی амал ва ҷараёни омӯхтани забон, махсусан ягон забони хориҷӣ.

**ЗАБОНРАСОНӢ** زبان‌رسانی **:забонрасонӣ кардан** эрод гирифтан, айбгирӣ кардан, забон расонидан.

**ЗАБОНРОН** زبان‌ران 1. он ки забонаш фасеҳу балеғ бошад, нотиқ. 2. сергап, лаққӣ. 3. *мач.* қиссагӯй, афсонагӯй.

**ЗАБОНСӮХТА** زبان‌سوخته 1. он ки забонаш сӯхтааст. 2. *мач.* он ки гармию сардии рӯзгор чашида; таҷрибаи сахте аз сар гузаронида, танбеҳдида.

**ЗАБОНТЕЗ** زبان‌تیز он ки забони бурро ва тунд дорад, теззабон, тундзабон; ҳозирҷавоб.

**ЗАБОНФАҲМ** زبان‌فهم донандаи забон, забондон; гапфаҳм, бофаросат.

**ЗАБОНФУРӮШ** زبان‌فروش сергап, пургӯй.

**ЗАБОНХАТ** زبان‌خط санаде, ки касе дар он чизеро ба зимма гирифтааст (*мас., адои қарзеро*).

**ЗАБОНХОӢ** زبان‌خائی **:забонхоӣ кардан** возеҳу равшан изҳор накардан (*фикреро*), нимғурма гап задан; аз гуфтани чизе худдорӣ кардан.

**ЗАБОНЧА** زبانچه 1. *шакли тасғири* **забон**; забони хурд. 2. *тиб.* узве, ки дар даромади роҳи гулӯ аз боло овезон аст.

**ЗАБОНЧАРБ** زبان‌چرب хушзабон, ширинзабон, чарбзабон.

**ЗАБОНШИНОС** زبان‌شناس мутахассис ва олими илми забон.

**ЗАБОНШИНОСӢ** زبان‌شناسی илм дар бораи қоидаву қонунҳои забон.

**ЗАБТ** *а.* ضبط 1. ҳифз кардан, нигоҳ доштан; **забту нақл** навишта нигоҳ доштан ва бозгӯй кардани чизе. 2. гирифтан, ба даст даровардан, тасарруф; **забт кардан (намудан)** а) ба даст даровардан, соҳиб шудан; истило (тасарруф, ишғол) кардан; б) навиштан, қайд кардан, сабт намудан; **забт шудан** а) ба тасарруф даромадан, гирифта (ишғол) шудан; б) қайд ва сабт ёфтан.

**ЗАБТГАРДИДА** ضبط‌گردیده *сифати феълии замони гузашта аз* **забт гардидан**; ғасбгардида; бо зӯрӣ гирифташуда, аз худ шуда, кашида гирифташуда, тасарруфшуда.

**ЗАБТКУНАНДА** ضبط‌کننده 1. ишғолгар, тасарруфкунанда. 2. сабткунанда.

**ЗАБТШУДА** ضبط‌شده *сифати феълии замони гузашта аз* **забт шудан**; ғасбшуда, бо зӯрӣ гирифташуда, тасарруфшуда.

**ЗАБУДА** زبوده хушконида, кӯфта ва бехтаи кабудиҳои гуногун *(мас., шибит, пудина, наъно ва г.)*.

**ЗАБУН** زبون 1. нотавон, оҷиз, дармонда, бечора; ҳақир, хору залил; **бахти забун** толеи паст, бахти бад; **ҳоли забун** ҳоли табоҳ, вазъи бад. 2. мағлуб, шикастхӯрда; **забун гаштан (гардидан, шудан)** а) оҷизу нотавон мондан; хору зор шудан; б) мағлуб шудан, шикаст хӯрдан; **забун кардан (сохтан)** сарпаст ва мутеъ намудан; мағлуб гардонидан; зердасту асир кардан.

**ЗАБУНГИР** زبون‌گیر он ки зердастонро озор медиҳад, озордиҳандаи нотавонон ва оҷизон.

**ЗАБУНГИРӢ** زبون‌گیری касеро оҷизу нотавон шумурдан, амали забунгир.

**ЗАБУНӢ** زبونی заифӣ, нотавонӣ, оҷизӣ, хорӣ; зердастӣ.

**ЗАБУНКУШ** زبون‌کش кушандаи нотавонон ва бечорагон, оҷизкуш; қотили бераҳм, ҷаллод.

**ЗАБУР** *а.* زبور 1. *д.* китобе, ки онро ба яке аз пайғамбарон – Довуд нисбат медиҳанд. 2. *кит.* китоб, навишта.

**ЗАБУРХОН** زبورخان он ки Забур хонад.

**ЗАБҲ** *а.* ذبح *кит.* сар буридани гов ва гӯсфанд ва монанди онҳо, бисмил кардан.

**ЗАВАБОН** *а.* ذوبان обшавӣ, моеъ шудан, гудохта шудан.

**ЗАВАНҶ** زونج *кит.* рӯдаҳои гӯсфанд ё гов, ки бо гӯшту равған пур ва қоқ карда нигоҳ медоранд, навъе аз ҳасиб.

**ЗАВБ** *а.* ذوب *кит.* об кардан, гудохтан; гудозиш, об кардани филизот.

**ЗАВВОР** *а.* زوّار *кит.* зиёраткунанда.

**ЗАВҚ** *а.* ذوق 1. *кит.* чошнӣ. 2. маза, лаззат, ҳаловат; нишоти беҳад, хушҳолии зиёд; ваҷд. 3. табъ, салиқа; **завқи бадеӣ** фаҳмиши нозукиҳои осори бадеӣ, дигар чизҳо ва лаззатёбӣ аз онҳо; **шавқу завқ** майл ва рағбат; **завқ бахшидан** лаззат бахшидан; фараҳу шодӣ овардани чизе ба касе; **завқ бурдан** лаззат бурдан, лаззатёб шудан; ниҳоят хушҳол шудан; **завқ додан** ҳаловат бахшидан; **завқ кардан** ниҳоят хушҳол шудан; ба шавқ омадан; **завқи** *касе* **омадан** ҳаваси касе омадан, ба ваҷд омадан; ◊ **аҳли завқ** онҳое, ки завқи бадеӣ доранд, соҳибзавқон; ашхоси хушсалиқа; **ба завқ // бо завқи том** бо майлу ҳаваси том, бо иштиҳои том, нӯши ҷон бод *(таъбири хоҳиши нек, ки дар мавриди хӯрок хӯрда истодани касе мегӯянд)*.

**ЗАВҚАНГЕЗ** ذوق‌انگیز лаззатбахш; ба завқ ва нишот оваранда, нишотовар.

**ЗАВҚБАХШ** ذوق‌بخش завқовар; хурсандибахш.

**ЗАВҚЁБ** ذوق‌یاب : **завқёб шудан** лаззат бурдан.

**ЗАВҚМАНД** ذوق‌مند ҳавасманд, иштиёқманд.

**ЗАВҚОВАР** ذوق‌آور хурсандибахш, хушҳолкунанда; аҷибу ғариб.

**ЗАВЛОНА** زولانه банди оҳании иборат аз занҷиру ҳалқа, ки бар пой ва гардани чорпоён ё зиндониён мебастанд, ишкел, кишан.

**ЗАВОД** *р.* زواد *ниг.* **корхона**.

**ЗАВОДА** زواده *кит.* тӯшаи роҳ, харҷи роҳ.

**ЗАВОЛ** *а.* زوال 1. аз байн рафтан, нест шудан, нобуд гаштан: **қадри неъмат баъд аз**

**завол** (*мақ.*). 2. шикаст, нуқсон; **заволи шамс** майл кардани офтоб ба ғуруб; ғуруб кардани офтоб; **завол дидан** ба шикасту хароби дучор шудан; **завол ёфтан** нест шудан, фано гаштан, барҳам хӯрдан; **завол овардан** шикаст расондан, ба ҳалокат дучор намудан; **завол омадан** шикаст расидан, хароби рӯй додан; ◊ **ба хуршеди умр завол омадан** ба охир расидани умр.

**ЗАВОЛА** زواله лӯндаи хамир, ки барои як нон ҷудо карда мешавад; **завола гирифтан** хамирро ба заволаҳо ҷудо кардан, аз хамир завола сохтан.

**ЗАВОЛЁФТА** زوال‌یافته фаношуда, нестшуда; харобгардида.

**ЗАВОЛНОПАЗИР** زوال‌ناپذیر фанонашаванда; ҷовид, пойдор.

**ЗАВОЛПАЗИР** زوال‌پذیر фанопазир, нопойдор.

**ЗАВОЛПАЗИРӢ** زوال‌پذیری фанопазирӣ, фаношавандагӣ.

**ЗАВОР** زوار *кит.* нигоҳубинкунанда ба бемор, парастори беморон ё зиндониён.

**ЗАВОШ** زواش *кит.* номи сайёраи Муштарӣ.

**ЗАВРАҚ** *а.* زورق киштии хурд, қаиқ.

**ЗАВРАҚКАШ** زورق‌کش он ки заврақ мекашад, киштирон, қаиқрон, заврақрон.

**ЗАВРАҚРОН** زورق‌ران он ки заврақ меронад.

**ЗАВРАҚРОНӢ** زورق‌رانی 1. рондани заврақ; амали заврақрон. 2. *варз.* навъи варзиш, ки ҳадафи он нишон додани маҳорат дар рондани заврақҳои белкаш, бодбонӣ ё мотордор дар обҳои дарё, кӯл ва баҳр мебошад.

**ЗАВЧИГӢ** زوچیگی *гуфт.* хостгорӣ.

**ЗАВЧӢ** زوچی *гуфт.* хостгор.

**ЗАВҶ** *а.* زوج 1. ҷуфт; *муқоб.* **тоқ**. 2. шавҳар, шӯй.

**ЗАВҶА** *а.* زوجه *муаннаси* **завҷ**; зан, ҳамсар; *муқоб.* **шӯй**.

**ЗАВҶАЙН** *а.* زوجین зану шавҳар.

**ЗАВҶИЯТ** *а.* زوجیت заношӯӣ, ҳамсарӣ, ҳамхонагӣ.

**ЗАВЪ** *а.* ضوء рӯшноӣ, партав, нур, дурахш, ҷило.

**ЗАҒАН** زغن парандае аз ҷинси калоғ, вале андаке хурдтар аз он, ғалевоҷ.

**ЗАҒИР** زغیر растании алафие, ки аз донаҳои он равған мекашанд ва аз наххҳои пояи он матои катон мебофанд; **равғани зағир** равғани аз тухми зағир гирифта.

**ЗАҒИРДАРАВӢ** زغیردروی дарави зағир.

**ЗАҒИРКОР** زغیرکار он ки зағир мекорад.

**ЗАҒИРКӮБӢ** زغیرکوبی кӯбидани зағир ба мақсади ҷудо кардани коҳу донаи он.

**ЗАҒИРПАРВАР** زغیرپرور *ниг.* **зағиркор**.

**ЗАҒИРПОЯ** زغیرپایه 1. замини кишти зағир. 2. пояи зағир, ки аз он ресмон метобанд.

**ЗАҒОМА** زغامه қуттии гирдаи чӯбин ва дар зераш пӯст кашидашудае, ки дар он ҳар чиз меандозанд ва ба сифати паллаи тарозу низ кор мефармоянд.

**ЗАҒОМАРӮЙ** زغامه‌روی рӯяш ба шакли зағома, паҳнрӯй, гирдрӯй.

**ЗАҒОР** زغار 1. навъе аз таоми сахт, ки аз орди ҷуворимакка ё арзан мепазанд (*мисли атолаи кочӣ*). 2. замини намнок, шӯразамин.

**ЗАҒОРА I** زغاره нон аз орди ҷуворӣ ё арзан.

**ЗАҒОРА II** زغاره *кит.* 1. ангишти афрӯхта, ангишти сӯхта сурхшуда, ахтар, лахча. 2. сурхие, ки занон барои ороиш ба рӯй мемоланд.

**ЗАҒОРАМОҲӢ** زغاره‌ماهی навъи моҳии зардранг ва пулакчадори обҳои ширин.

**ЗАҒТ** *а.* ضغط *кит.* фишор; **зағти қалб** фишори дил.

**ЗАҒӮТА** زغوته 1. чӯби миёнсӯрохи лабдори ғалтакмонанд, ки ба вай ресмони риштаро мепечонанд; найчаи бофандагӣ. 2. ресмони дар чунин чӯб печонда.

**ЗАДА** زده 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **задан**. 2. *збш.* дар вақти талаффуз бо қувваи овоз ё бо оҳанги талаффуз таъкид карда шудани яке аз ҳиҷоҳо дар калима ва ё яке аз калимаҳо дар ҷумла; **аломати зада** аломате, ки ба ҳиҷои заданок ишора мекунад (´); **зада баромадан** бо суръат берун шудан, шитобон хориҷ шудан аз ҷое; **зада гирифтан** зӯран гирифтан, кашида гирифтан; **зада даромадан** бошиддат ва якбора дохил шудан ба ҷое; **зада куштан**

зарба зада ба қатл расондан; то ба дараҷаи мурдан мушту лагадкӯб кардан касеро; **зада шудан** а) зарба хӯрдан; зарар дидан; б) *маҷ.* нузул ёфтан, ронда шудан аз коре.

**ЗАДАГӢ** زدگی *шакли дигари сифати феълии замони гузашта аз* **задан**; задашуда; **об задагӣ барин** хомӯш, ором.

**ЗАДАН** زدن 1. кӯфтан, чизеро ба чизе сахт расондан; осеб расондан (*бо даст ё чизи дигар*). 2. зарба расонидан; саркӯб кардан. 3. кӯбидан, тақ-тақ кардан (*мас., дарро*). 4. бархӯрдан, расидан; ба ҳам бархӯрдан. 5. тапидан, зарабон (-и дил), ҳаракат кардан. 6. андохтан, худро ба ҷое ворид кардан; **худро ба ҳар тараф задан** ба таҳлука афтода ба ҳар сӯ давутоз кардан, бисёр нотинҷ шудан, ба талвоса афтодан. 7. *маҷ.* хӯрдан, ошомидан. 8. пошидан, рехтан: **намак задан, об задан**. 9. пarондан; шикор кардан. 10. дуздидан; ғорат кардан; **дузд задан** дузд рабудан, дуздида бурдан; ба сирқат рафтан; **хонаи** *касеро* **задан** хонаи касеро ғорат кардан, чизҳои хонаи касеро дуздида бурдан. 11. буридан, қатъ кардан: **гардан задан, шохаи дарахтро задан; сар задан** а) сар буридан, куштан; б) *маҷ.* оғоз ёфтан, шурӯъ шудан. 12. даргирондан, афрӯхтан; **оташ задан** сӯхтан, сӯзондан. 13. молидан, соидан: **покуро ба санг задан**. 14. шинондан, устувор кардан, насб кардан: **хайма задан, байрақ задан**. 15. пахш кардан; нақш монондан; **мӯҳр задан** мӯҳр пахш кардан, мӯҳр мондан; **сикка задан** тангаи филизӣ баровардан. 16. монанд шудан, мушобеҳ шудан: **ранги чизе ба чизе задан**. 17. бастан: **гиреҳ задан, занҷир задан; қулф задан** қулф кардан, бастан. 18. *киноя аз* **овехтан**, овезон кардан, часпондан: **сурат** *ё* **рӯзномаро ба девор задан**. 19. навохтан, соз задан: **дойра задан, дутор задан, таблак задан**. 20. *маҷ.* машғул шудан, саргарм шудан. 2 1. *маҷ.* гуфтан; **гап задан // ҳарф задан** сухан кардан, гуфтан; **дам задан** *ниг.* **дам; дод задан** бо овози баланд гап задан; фарёд кардан; **лоф задан** гапи беҳуда гуфтан; худро таъриф кардан; **таъна задан** сарзаниш кардан, маломат намудан; **хушомад задан** хушомад гуфтан, чоплусӣ кардан; тамаллуқ кардан *(мас., барои дили касеро ба даст даровардан*). 22. гардидан, гаштан; **давр задан** а) гирд гаштан дар атрофи чизе; б) *маҷ.* гардиш кардан, сайр кардан, чарх задан; **чарх задан** а) давр гаштани (-и сар аз беморӣ); б) сайр кардан, гардиш намудан. 23. *ҳамчун феъли ёридиҳанда таркибҳои зиёди феълӣ месозад:* **барқ задан, бол задан, бӯса задан, ғел задан, мижа задан, неш задан, пар задан, пошна задан, хез задан, чашмак задан, ҷавлон задан, ҷӯш задан; паҳлу задан** а) аз як паҳлу ба паҳлуи дигар гаштан (*аз бехобӣ*); б) якпаҳлу дароз кашида роҳат кардан; **фаввора задан** ҷӯшида баромадани об ё нафт (*аз чашма ё аз кон*); **хала задан** сих зада дард кардани шушу паҳлуи одам аз сармохӯрии сахт; **чеғ задан** а) фарёд кардан; б) *маҷ.* даъват намудан; **зӯр задан** *ниг.* **зӯр; лаб задан** а) *ниг.* **лаб**; б) саршор шудан, рехтан; **панҷа задан** *ниг.* **панҷа; рақам задан** навиштан, иншо кардан; **хунук задан** *касеро* ё *чизеро* а) аз сармо касал шудан, аз таъсири сармо бемор ё ҷароҳатнок шудан; б) дар асари сардии шадид нобуд шудани чизе; **ғайб задан** ғоиб шудан, нопадид гаштан, гум шудан; **аз роҳ задан** а) аз роҳ баровардан, бероҳа кардан; б) гумроҳ кардан; **ба замин задан // бар хок задан** чизеро беқадр гардонидан, беобрӯ намудан, хор кардан; *касеро* **ба рӯзнома задан** дар рӯзнома навиштан дар бораи касе; дар рӯзнома танқид кардан касеро; **ба (бо) як нӯл задан** а) касеро ба осонӣ мағлуб кардан (*дар мусобиқае*); б) аз касе тавонотару моҳиртар будан дар коре; **мӯҳри хомӯшӣ бар даҳони** *касе* **задан** хомӯш сохтан, ба хомӯшӣ маҷбур кардан касеро; **худро ба мастӣ задан** худро маст вонамуд кардан, маст нишон додан; **худро ба нодонӣ** (*ё* **нофаҳмӣ) задан** худро нодон ва нодида вонамуд кардан; худро қасдан нофаҳм нишон додан; **бало зад** офат расид; кор табоҳ шуд; **бало задан** а) ба тариқи дашном хитобан ба касе, ки ӯро ба ҳоли худ вогузор мекунанд, гуфта мешавад; б) бало ба пасаш! (*дар мавриди таскини ғаму андӯҳи офате ба касе мегӯянд*).

**ЗАДАНӢ** زدنی *сифати феълии замони оянда аз* **задан**; сазовор ба задан; **гапи заданӣ** гапи лоиқи гуфтан; *касе* **гап заданӣ** касе сухан гуфтан мехоҳад; **заданӣ шудан** задан хостан.

**ЗАДАШУДА** زده‌شده 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **зада шудан**; кӯфташуда; расондашуда; бархӯрда. 2. аз кор (*ё* мансаб) рондашуда, нузулёфта.

**ЗАДУХӮРД** زدوخورد 1. ҷанг, ҷангидан, ҳарбу зарб, муҳориба. 2. афтударафт, даст ба гиребон шудан; **задухӯрдҳои дохилӣ** ҷангҳои дохилии мамлакат.

**ЗАИФ** *а.* ضعیف 1. суст, камзӯр нотавон; *муқоб.* **қавӣ, зӯр**. 2. оҷиз, дармонда, бечора, мустазъаф; **нури заиф** нури хира, рӯшноии андак; **садои заиф** садои паст, овози нарм; **заиф шудани ақл** кунд ва паст шудани фаъолияти ақлонӣ. 3. *маҷ.* зан.

**ЗАИФА** *а.* ضعیفه 1. *муаннаси* **заиф**. 2. зан, аврат.

**ЗАИФАНДОМ** ضعیف‌اندام лоғарандом, наҳиф.

**ЗАИФБАДАН** ضعیف‌بدن *ниг.* **заифандом**.

**ЗАИФБУНЁД** ضعیف‌بنیاد сустбунёд; камзӯру камқувват, лоғар.

**ЗАИФДИЛ** ضعیف‌دل *маҷ.* тарсончак, тарсу, буздил.

**ЗАИФДИЛӢ** ضعیف‌دلی *маҷ.* тарсончакӣ, тарсуӣ, буздилӣ.

**ЗАИФӢ** ضعیفی сустӣ, нотавонӣ, аҷз.

**ЗАИФКОЛБУД** ضعیف‌کالبد *кит.* заифтан, нотавон.

**ЗАИФНОЛӢ** ضعیف‌نالی суханҳои тараҳҳумхоҳона гуфтан; зориву тавалло кардан, изҳори аҷз намудан.

**ЗАИФОВОЗ** ضعیف‌آواز он ки овози пасту нарм дорад.

**ЗАИФОНА** ضعیفانه 1. оҷизона. 2. *маҷ.* занона.

**ЗАИФТАН** ضعیف‌تن *ниг.* **заифандом**.

**ЗАИФҶУССА** ضعیف‌جثّه *ниг.* **заифандом**.

**ЗАЙБАҚ** *а.* زیبق симоб, ҷева.

**ЗАЙҒАМ** *а.* ضیغم шер, шери беша, шери даранда.

**ЗАЙД** *а.* زید *маҷ.* фалонӣ, фалон кас.

**ЗАЙЛ** *а.* ذیل 1. *кит.* доман, домани ҳар чиз. 2. дунбола, давоми чизе; поён; **дар зайл** дар поён, дар зер. 3. тарз, тавр, ранг; **ҳамин зайл** ба ҳамин тариқ; **як зайл** а) як хел; б) муттасил, пайваста. 4. *кит.* доманаи кӯҳ.

**ЗАЙМАРОН** *а.* ضیمران райҳони ёбоӣ, як навъ гиёҳи хушбӯй, шоҳисфарам.

**ЗАЙН** *а.* زین *кит.* 1. зинат, зевар, ороиш. 2. *маҷ.* хубӣ, некӯӣ.

**ЗАЙТУН** *а.* زیتون дарахти ҳамешасабз (*дар кишварҳои гарм*), ки меваи онро дар намак хобонда мехӯранд; аз меваи он равған мегиранд, ки дар саноати хӯрокворӣ ва тиб истифода мешавад.

**ЗАЙТУНӢ** زیتونی ранги сурхи ба зардӣ моил: **ранги зайтунӣ**.

**ЗАЙФ** *а.* ضیف 1. меҳмон. 2. мусофир.

**ЗАЙЪАТ I** *а.* ضیعت нобуд шудан, барбод шудан.

**ЗАЙЪАТ II** *а.* ضیعت *кит.* обу замин, мулк, замини зироатӣ.

**ЗАКАР** *а.* ذکر *кит.* 1. нар, нарина, мард. 2. олати таносули мард.

**ЗАКИТАБЪ** *а.* ذکی‌طبع *ниг.* **закӣ**.

**ЗАКӢ** *а.* ذکی заковатманд, тезфаҳм, ҳушёр.

**ЗАКО** *а.* ذکا теззеҳнӣ, зиракӣ.

**ЗАКОВАТ** *а.* ذکاوت тезии фаҳм ва идрок, зиракӣ, ҳушмандӣ.

**ЗАКОВАТМАНД** ذکاوت‌مند хушзеҳн, зирак.

**ЗАКОВАТНОК** ذکاوت‌ناک *ниг.* **заковатманд**.

**ЗАКОТ** *а.* زکات 1. *кит.* покӣ, покизагӣ. 2. *д.* ҳиссаи маълуме, ки ҳар як мусулмон мувофиқи фармудаи шариат аз даромад ва дороии худ бояд ҳар сол ба фақирон ва мӯҳтоҷон бидиҳад.

**ЗАКОТЧӢ** زکاتچی *таър.* ҷамъкунандаи закот дар аморати Бухоро; шахсе, ки аз роҳгузарон, корвониён *ва г.* андоз ва ҳаққи роҳ мегирифт, омили закот, ҷамъкунандаи закот.

**ЗАҚАН** *а.* ذقن манаҳ, занах, занахдон.

**ЗАҚҚУМ** *а.* زقوم 1. як навъ дарахти заҳршира; мувофиқи ақидаи динӣ, дарахти талхмевае дар дӯзах, ки хӯроки дӯзахиён мешудааст. 2. *маҷ.* ҳар чизи талху заҳрдор ва кушанда: **заҳру заққум**.

**ЗАЛ** زل *ниг.* **толор**; хона барои пазироии меҳмонон.

**ЗАЛАЛ** *а.* زلل 1. лағзиш. 2. хато, ғалат, нуқсон.

**ЗАЛИЛ** *а.* ذلیل хор, ҳақир, забун.

**ЗАЛИЛӢ** ذلیلی хорӣ, ҳақирӣ, забунӣ.

**ЗАЛИЛОНА** ذلیلانه ҳақирона; мутеона.

**ЗАЛЛА I** *а.* زلّه 1. таом ё хӯрданиҳое, ки дар зиёфат ё тӯйҳо ба меҳмон барои бо худ гирифта бурдан медиҳанд. 2. таоми нигоҳдошта, пасмондаи хӯрок, сарқут.

**ЗАЛЛА II** زلّه ҳашараи малахмонанд, чирчирак.

**ЗАЛЛАБАНД** زله‌بند рӯмоле, ки дар он заллаи аз ҷое гирифтаи худро мебананд.

**ЗАЛОЗИЛ** *а.* زلازل *ҷ.* **зилзила**.

**ЗАЛОЛ** *а.* ضلال *кит.* баромадан аз роҳи рост, гумроҳ шудан, гумроҳӣ.

**ЗАЛОЛАТ** I *а.* ضلالت хорӣ, залилӣ, зиллат, забунӣ.

**ЗАЛОЛАТ** II *а.* ضلالت *кит.* каҷравӣ аз роҳи рост, гумроҳӣ.

**ЗАМ I** زم *кит.* 1. сардӣ. 2. боди сард.

**ЗАМ II** زم *кит.* ҷоғ, факк.

**ЗАМ(М) I** *а.* ضم пайвастани чизе ба чизи дигар, илова; **ба (бар) замми ин**… ба болои ин…, илова бар ин…, ба ғайр аз ин; **зам кардан (намудан)** илова намудан, ҳамроҳ кардан; **зам шудан (гаштан)** ҳамроҳ шудан, илова гаштан; **харад – зам кун, нахарад – кам кун** (*мақ.*).

**ЗАМ(М)** II *а.* ذم *кит.* 1. накӯҳиш, маломат. 2. бадгӯӣ, ҳаҷв, мазаммат.

**ЗАМАН** *а.* زمن *кит. шакли дигари* **замон** (1).

**ЗАМБӮРУҒ** زمبوروغ *ниг.* **занбӯруғ**.

**ЗАМБӮРУҒБИРЁН** زمبوروغ‌بریان занбӯруғи дар равған бирёншуда.

**ЗАМБӮРУҒЗОР** زمبوروغزار ҷои зиёд рӯидани занбӯруғ.

**ЗАМЗАМ** I *а.* زمزم номи чоҳест дар Макка (*наздики Каъба*).

**ЗАМЗАМ** II زمزم фасли Занд (*чордаҳуми китоби муқаддаси*) зардуштиён.

**ЗАМЗАМА** زمزمه хониш ва суруд бо овози паст; нағма ва суруде, ки зери лаб оҳиста хонда мешавад; **замзама кардан (намудан)** зери лаб, оҳиста сурудан, тараннум кардан.

**ЗАМИМ** *а.* ذمیم нописандида, зишт, бад.

**ЗАМИМА** *а.* ضمیمه чизе, ки ба чизе зам карда мешавад, илова: **замимаи мактуб**.

**ЗАМИН** I زمین 1. хок. 2. масоҳате, ки ба қитъаҳо ҷудо карда, дар он киштукор мекунанд, киштзор, мазраа; **ислоҳоти замин** *ниг.* **ислоҳот; замини вақф** *таър.* замине, ки аз тарафи касе ба масҷид, мадраса *ва г.* бахшида мешуд, ба шарти истифодаи даромади он ба таъмири ин биноҳо ва таъмини талаба, мударрис ва ходимони онҳо; **замини дарёбод** замини беоби соҳилҳои дарё; **замини кишт** киштзор, мазраа; **замини мурда** замине, ки дар натиҷаи солҳо кишт накардан ғайри қобили зироат шудааст; **замини обӣ** киштзори обёришаванда, ғайри лалмӣ; **замини обчакорӣ** қитъае, ки дар он сабзавот кишта шудааст; **замини пахта** пахтазор; **замини фарбеҳ** замини ҳосилхез. 3. таги ҳар чиз: **замини ҳавз, замини хона** *ва г.* 4. кураи арз, яке аз сайёраҳое, ки мо, инсонҳо, дар он ҳаёт ба сар мебарем. 5. мамлакат, кишвар; **замину замон** тамоми дунё; ҷаҳон; **ба замин задан** а) ба замин андохтан, ба хок яксон кардан чизе ё касеро; беҳурмату беқадр кардан касеро; б) мағлуб кардан; **ба замин задани сухани** *касе* гапи касеро ба эътибор нагирифтан; хоҳиши касеро иҷро накардан; **замин кафид(а), одам баромад** одам ниҳоят бисёр буд, мардум хеле зиёд буд; **замин накафид, ки дароям** бисёр шарм доштам, сахт хиҷолат кашидам; **замин сахту осмон баланд** ҳеҷ илоҷ нест, ҳеҷ чора нест; дар ҷое ба доди касе намерасанд; **фарқ аз замин то осмон аст** дар байни ду чиз тафовут ниҳоят калон аст.

**ЗАМИН II** *а.* زمین *кит.* барҷомонда, он ки ба сабаби бемори аз ҷой ҷунбида наметавонад ё бо пой рафта наметавонад.

**ЗАМИН III** *а.* زمین *кит.* гарав, қавл.

**ЗАМИНА** زمینه 1. асос; таҳкурсӣ, поя; **дар заминаи**... дар асоси…; **замина тайёр кардан** шароити мусоид ба вуҷуд овардан барои иҷрои коре. 2. тарҳи нақша; асли матоъ ё лавҳа, ки рӯи он нақшу гулҳои рангоранг кашида мешавад.

**ЗАМИНБӮС** زمین‌بوس 1. он ки замини адаб бӯсад, хокро бӯсида таъзим кунад. 2. таъзимкунанда, мутеъ, фармонбардор.

**ЗАМИНБӮСӢ** زمین‌بوسی бӯсидани замини адаб, бӯсидани хок барои таъзим.

**ЗАМИНВАСЛА** زمین‌وصله ба замин васл шудани сими барқ ба мақсади барқрезон

**ЗАМИНГИР** زمین‌گیر 1. он ки хоҳиши ба даст овардани заминро дорад. 2. он ки аз ҷояш хеста наметавонад, азпомонда, барҷомонда (*ба сабаби пирӣ ё беморӣ*).

**ЗАМИНДОР** زمین‌دار он ки замини кишти хусусӣ дорад, соҳиби замин; мулкдор.

**ЗАМИНДОРӢ** زمین‌داری соҳиби замин будан, заминдор будан.

**ЗАМИНДӮЗӢ** زمین‌دوزی навъи зардӯзӣ, ки тамоми рӯи порча бо зар ё абрешим дӯхта мешавад.

**ЗАМИНӢ** زمینی *мансуб ба* **замин**; ҳар чизе, ки дар замин аст; *муқоб.* **осмонӣ**.

**ЗАМИНКАН** زمین‌کن 1. хонаи зеризаминӣ; иқоматҷои тагизаминӣ (*дар майдони ҷанг*). 2. коргаре, ки замин меканад: **дастаи заминканҳо**.

**ЗАМИНКАНӢ** زمین‌کنی амали коргари заминкан; кандани замин.

**ЗАМИНКОВ** زمین‌کاو *ниг.* **заминкан** 2: **коргарони заминкови роҳи оҳан**.

**ЗАМИНКУШО** زمین‌کشا он ки заминҳои нокорам ва бекорхобидаро қобили кишт мегардонад.

**ЗАМИНКУШОӢ** زمین‌کشائی қобили кишт гардонидани заминҳои бекорхобида.

**ЗАМИНКӮБ** زمین‌کوب 1. кас ё ҳайвоне, ки ба

замин по мекӯбад. 2. *киноя аз* асп. 3. чизе, ки бо он замин мекӯбанд.

**ЗАМИНЛАРЗА** زمین‌لرزه *ниг.* **зилзила**.

**ЗАМИНПАЙМО** زمین‌پیما *кит.* 1. сафаркунанда, сайёҳ. 2. паймоишгари замин, масоҳатсанҷ, танобчӣ, танобкаш.

**ЗАМИНРОН** زمین‌ران деҳқоне, ки заминро шудгор мекунад.

**ЗАМИНРОНӢ** زمین‌رانی замин шудгор кардан.

**ЗАМИНСОЗӢ** زمین‌سازی *ниг.* **заминкушоӣ**.

**ЗАМИНХЕЗ** زمین‌خیز *кит.* он чи аз замин ҳосил мешавад, ҳосил, маҳсул.

**ЗАМИНҶУНБӢ** زمین‌جنبی *ниг.* **зилзила**.

**ЗАМИР** I ضمیر *а.* 1. қалб; даруни дил, ботини инсон. 2. он чи аз дил мегузарад, андеша. 3. сир, рози ниҳонӣ; **замири дил** *киноя аз* рози ниҳонӣ.

**ЗАМИР** II ضمیر *кҳн., збш.* ҷонишин.

**ЗАМИСТОН** زمستان *ниг.* **зимистон**.

**ЗАМӢ** زمی *шакли кӯтоҳшудаи* **замин** I.

**ЗАММА** *а.* ضمّه *збш.* аломатест дар алифбои арабии тоҷикӣ (ُ), ки барои ифодаи садоноки «у» дар болои ҳарфҳои ҳамсадо ва ҳарфи алиф гузошта мешавад, пеш.

**ЗАМОН** *а.* زمان 1. вақт, ҳангом, айём; давр, аҳд; **ба (бо) мурури замон** бо гузашти вақт; **дар айни замон** дар як вақт; бо баробари ин; **дар замони** дар вақти; дар даври. 2. ҳамоно, ба маҳзи… (*ба ин маъно танҳо ҳамроҳи феълҳо меояд*: **омадан замон, даромадан замон, истодан замон** *ва г.*); **ҳамин замон** ҳамин асно, ҳозир, ҳамин ҳоло. 3. *збш.* категорияи дастурии хоси феълҳо, ки муносибати гӯяндаро ба вақти амалу ҳолат ифода мекунад: **замони гузашта, замони ҳозира-оянда**.

**ЗАМОНА** زمانه 1. *ниг.* **замон** 1. 2. гардиши замон; рӯзгор. 3. *маҷ.* олам, дунё, ҷаҳон; **аз дасти замона** аз ҷабри рӯзгор; аз азобу машаққати дунё; **гарму сарди замонаро аз сар гузаронидан** неку бади рӯзгорро дидан; таҷрибадор шудан.

**ЗАМОНАСОЗ** زمانه‌ساز он ки мувофиқи шароит ва тақозои замона (*бар хилофи ақидаи худ*) рафтор мекунад, касе, ки ба замона созгор шудан мехоҳад, ибнулвақт.

**ЗАМОНАСОЗӢ** زمانه‌سازی мувофиқи шароит ва тақозои замона рафтор кардан, бо замона созгор шудан; дурӯягӣ: **замонасозӣ кардан**.

**ЗАМОНАТ** *а.* زمانت кафилӣ, зоминӣ, кафолат.

**ЗАМОНБАНДӢ** زمان‌بندی муайян кардани вақт ва замони муайян барои иҷрои коре, мӯҳлатбандӣ.

**ЗАМОНГИРӢ** زمان‌گیری соҳиби замон шудан.

**ЗАМОНИҶАНГӢ** زمان‌جنگی *мансуб ба* **замони ҷанг**; он чи дар давраи ҷанг ба вуқӯъ омадааст: **ҳикояҳои замониҷангӣ**.

омадааст: **ҳикояҳои замоничангӣ**.

**ЗАМОНӢ//ЗАМОНАВӢ** زمانی//زمانوی *мансуб ба* **замон**; **улуми замонӣ** илмҳое, ки дар давраи муайян роиҷ ва машҳуранд, илмҳои замонавӣ.

**ЗАМОРУҒ** زماروغ *ниг.* **занбӯруғ**.

**ЗАМҲАРИР** زمهریر 1. сармои бисёр сахт, шиддати сармо. 2. ҷои бисёр сард; **сармои замҳарир**.

**зан** زن 1. *асоси замони ҳозира – оянда аз* **задан**. 2. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънои* зананда: **шохзан, зарбазан, роҳзан, торзан, муштзан**.

**ЗАН** زن 1. ҷинси модинаи инсон, ҷинси муқобили мард. 2. завҷа, аёл, ҳамсари мард; **зани бева** зани бешавҳар, бевазан; **зани меҳнатӣ** зани меҳнатдӯст, зани серғайрат; **зани муштипар** зани нотавон, оҷиза, заифа; **зан гирифтан** духтареро ба ақди никоҳи худ даровардан, издивоҷ кардан, хонадор шудан; **зан додан** *касеро* зандор кардан, хонадор намудан касеро; **зан шудан** *ба касе* ба шавҳар баромадан, бо марде издивоҷ кардан, ба қайди никоҳи марде даромадан.

**ЗАНАБ** *а.* ذنب 1. дум, дунб. 2. тарафи дунболаи галаситораи Аждаҳо (*тарафи дигараш Раъс номида мешавад*).

**ЗАНАК** زنک *шакли тасғири* **зан**; хитобан нисбат ба занон гуфта мешавад (*дар забони омма).*

**ЗАНАКА** زنک *ниг.* **занак**.

**ЗАНАКАБОЗ** زنکه‌باز *ниг.* **занбоз**.

**ЗАНАКАБОЗӢ** زنکه‌بازی *ниг.* **занбозӣ**.

**ЗАНАКБОЗ** زنک‌باز *ниг.* **занбоз**.

**ЗАНАНДА** زننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **задан**; зарбазананда, кӯбанда, латкунанда.

**ЗАНАХ** زنخ манаҳ, зақан, чона; **занах задан** бисёр

гап задан, лаққидан; лоф задан.

**ЗАНАХДОН** زنخدان *ниг.* **занах**.

**ЗАНБ** *а.* ذنب *кит.* гуноҳ, ҷурм, айб.

**ЗАНБАҚ** *а.* زنبق навъе аз савсан, ки гули сафеди хушбӯ дорад.

**ЗАНБАМУЗД** زننده марде, ки аз номуси зани худ бепарво бошад, дайюс.

**ЗАНБАР** زنبر сабади байни ду чӯб бофташуда ё тахтаи дар ду чӯб задашуда, ки бо он хоку хишт ва дигар чизҳоро дукаса мекашонанд.

**ЗАНБАРАК//ЗАНБӮРАК** زنبرک//زنبورک *кҳн.* тӯпи хурде, ки дар замонҳои пеш ба шутур бор мекарданд.

**ЗАНБАРҒАЛТАК** زنبرغلتک аробачае, ки дар тарафи пеши он як ғалтак шинонда шудаасту ду дастаи тарафи дигари онро ба даст гирифта хоку хишт *ва г.* мекашонанд.

**ЗАНБАРКАШ** زنبرکش он ки дар занбар бор мекашонад.

**ЗАНБАРМИЁН** زنبرمیان чорпои миёнаш хам (*хусусан аспу хар*).

**ЗАНБАШАРА** زن‌بشره занмонанд, бо афту андоми занона.

**ЗАНБЕЗОР** زن‌بیزار он ки нисбат ба занҳо нафрат дорад, мутанаффир аз зан.

**ЗАНБИЛ** زنبیل сабади аз химчаҳо бофтаи дудаста.

**ЗАНБИЛБОФ** زنبیل‌باف касе, ки сабад мебофад, сабадбоф.

**ЗАНБИЛБОФӢ** زنبیل‌بافی сабадбофӣ.

**ЗАНБОЗ** زن‌باز марди айёше, ки аз дунболи занон мегардад, занпараст, зандӯст.

**ЗАНБОЗӢ** زن‌بازی амали марди занбоз.

**ЗАНБОРА** زن‌باره *ниг.* **занбоз**.

**ЗАНБӮРУҒ** زنبوروغ навъе аз растанист, ки фақат аз тана иборат буда, реша, барг ва гул надорад, дар баҳорон дар ҷойҳои сернам мерӯяд, (*як қисми онҳо хӯрданбоб, қисми дигарашон заҳр-ноканд*) саморуғ, қорч, чағора, чора.

**ЗАНБӮР** زنبور навъи ҳашароти парандаи хурди нешзан, ки хелҳои гуногун дорад, ору, кабт; **занбӯри асал** занбӯре, ки асал медиҳад; **занбӯри ҷиззак** занбӯри зардак, занбӯри ғингак (бингак).

**ЗАНБӮРАК** زنبورک 1. *шакли тасғири* **занбӯр**; занбӯри хурд. 2. *ниг.* **занбарак**.

**ЗАНБӮРБОН** زنبوربان нигоҳубинкунандаи занбӯрҳои асал.

**ЗАНБӮРПАРВАРӢ** زنبورپروری парвариши занбӯри асал.

**ЗАНБӮРХОНА** زنبورخانه 1. хонаи занбӯр, лонаи занбӯр; кандуи оруи асал. 2. *маҷ.* ҷои серғавғою мағал.

**ЗАНГ** I زنگ 1. ғуборе, ки дар рӯи филизоти дар ҷои нам истода ба вуҷуд омада, онро оҳиста-оҳиста нобуд мегардонад; **занг задан (бастан)** зангор гирифтани рӯи филиззот, мурёна. 2. *маҷ.* ғубор, кудурат; **занги дил** ғубори дил; ғаму андӯҳ. 3. танаи ғафси ток.

**ЗАНГ** II زنگ 1. олати қуббашакли филизии дарунхолие, ки овезаи дар дарунаш буда вақти ҷунбондан ба девораҳо расида, садо мебарорад, зангӯла, ҷарас: **занги дар (дарвоза), занги соат, занги мактаб, занги телефон, соат занги нӯҳро зад**. 2. зангӯлачаҳое, ки раққосагон ба дасту пои худ мебанданд ва дар вақти даст ҷунбондан ва по кӯфтан садо медиҳанд; ◊ **занги нӯш** садои ба ҳам задани ҷомҳо дар базми шароб.

**ЗАНГБАСТА** زنگ‌بسته *сифати феълии замони гузашта аз* **занг бастан**; занггирифта, зангпайдокарда.

**ЗАНГДОР** زنگ‌دار зангӯладошта, зангнок; **соати зангдор** а) соате, ки дар ҳар як соат ё ним соат занги он садо медиҳад; б) соати рӯимизие, ки дар вақти матлуб занги он садо дода метавонад.

**ЗАНГЗАДА** زنگ‌زده *сифати феълии замони гузашта аз* **занг задан**; зангбаста, зангдоршуда, занг пайдокарда.

**ЗАНГЗАН** زنگ‌زن **:зангзани калисо** ба садо даровcovарандаи ноқусҳо дар калисо.

**ЗАНГИЁНА** زنگیانه *кит.* беолоиш, сода.

**ЗАНГИЛА** زنگله *тиб.* беморие, ки аз норасоии витаминҳо сар зада, одамро беҳол месозад ва ҳатто дандонҳоро мерезонад.

**ЗАНГИМИЗОҶ** زنگی‌مزاج *кит., киноя аз* одами хурсандухушҳол.

**ЗАНГИР**زنگیر зангиранда, зандоршаванда, хонадоршаванда.

**ЗАНГИРӢ** زنگیری зан гирифтан, хонадор шудан.

**ЗАНГӢ** زنگی одами сиёҳпӯст, ҳабаш.

**ЗАНГНОГИР** زنگ‌ناگیر филизе, ки занг пайдо намекунад: **пӯлоди зангногир**.

**ЗАНГОР** زنگار 1. занги филиз, оина *ва г.* 2. ранге, ки онро аз занги мис тайёр мекунанд. 3. ранги сабзи баланд. 4. *маҷ.* гирифторӣ ба ғаму андӯҳи сахт; **зангор кардан** ба ғаму андӯҳ гирифтор сохтан.

**ЗАНГОРӢ** زنگاری ба ранги зангор, сабзранг.

**ЗАНГОРБАСТА** زنگاربسته 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **зангор бастан**; зангбаста, зангнокшуда. 2. маҷ. ниҳоят зиқшуда, андӯҳнок.

**ЗАНГОРРАНГ** زنگاررنگ ба ранги зангор, зангорӣ, сабзи баланд.

**ЗАНГОРТОБ** زنگارتاب зангормонанд, ранги моил ба зангорӣ; сабз.

**ЗАНГОРХӮРДА** زنگارخورده зангзада, занггирифта.

**ЗАНГӮЛА** زنگوله занги хурд, ҷарас (*хусусан зангӯлае, ки ба гардани бузу гӯсфанд ва шутур мебанданд*).

**ЗАНГӮЛАДОР** زنگوله‌دار 1. дорои зангӯла. 2. ҷарангосӣ, марғуладор: **овози зангӯладор**.

**ЗАНГӮЛАЧА** زنگوله‌چه зангӯлаи хурд.

**ЗАНҒАР** زنغر дашном ба марде, ки ба сабукпоии занаш беаҳамият аст, дайюс, қалтабон.

**ЗАНД** زند номи китоби тарҷума ва тафсири Авесто ба забони паҳлавӣ.

**ЗАНДОР** زن‌دار марде, ки зан дорад, марди оиладор; *муқоб.* **безан; зандор шудан** хонадор шудан, зан гирифтан.

**ЗАНДОРӢ** زن‌داری зан доштан, оиладор будан; хонадорӣ.

**ЗАНДӮСТ** زن‌دوست 1. марде, ки зани худро бисёр дӯст медорад ва эҳтиром мекунад. 2. занбоз, занпараст.

**ЗАНДӮСТӢ** زن‌دوستی амали марди зандӯст; занпарастӣ.

**ЗАНИШ** زنش *исми амал аз феъли* **задан**.

**ЗАНӢ** زنی ба сифати зан; ҳамсарӣ, завҷагӣ; **ба занӣ қабул кардан (гирифтан)** издивоҷ кардан, ба никоҳи худ даровардан; **ба занӣ додан** ба шавҳар додан.

**ЗАНМИЗОҶ** زن‌مزاج марде, ки табиат ва феълу атвораш занона аст.

**ЗАНМУРДА** زنمرده марде, ки занаш мурдааст.

**ЗАНН** *а.* ظن гумон, пиндошт, ҳадс; *муқоб.* **яқин; занни бад** гумони бад; **занни ғолиб** гумони ба ҳақиқат наздик, эҳтимоли қавӣ.

**ЗАНОЗАНӢ** زنازنی ҳамдигарро задану кӯфтани ду шахс ва ё ду тарафи мухолиф, даст ба гиребон шудан, ҷангу ҷидол, задухӯрд.

**ЗАНОН** زنان *феъли ҳол аз* **задан; занон-занон бурдан** зада-зада, кӯфта-кӯфта бурдан.

**ЗАНОНА** زنانه *мансуб ба* **зан**; ҳар чизи хос ба занҳо: **кафши занона, либоси занона**.

**ЗАНОНДАН//ЗАНОНИДАН** زناندن//زنانیدن *тарзи бавоситаи* **задан**; касеро барои задани шахсе водор ва маҷбур кардан.

**ЗАНОШӮӢ** زناشوئی зану шавҳар шудан, издивоҷ.

**ЗАНПАРАСТ** زنپرست *ниг.* **зандӯст**.

**ЗАНПАРАСТӢ** زنپرستی *ниг.* **зандӯстӣ**.

**ЗАНСЕТАЛОҚ** زنسه‌طلاق он ки занашро се талоқ кардааст (*оҳанги таҳқирӣ дорад*).

**ЗАНТАБИАТ** زنطبیعت 1. дорои табиати латифу нозуки занона; нозуктабъ. 2. *ниг.* **занмизоҷ**.

**ЗАНТАЛОҚ** زنطلاق марде, ки аз рӯи шариат аз занаш ҷудо шудааст ё ҷудошуда ҳисоб меёбад.

**ЗАНТАЛОҚӢ** زنطلاقی занталоқ кардан, аз зан ҷудо шудан; **аз занталоқӣ қасам хӯрдан** дар сурати шикастани қасам зани худро талоқшуда эълон кардан.

**ЗАНҶАБИЛ** زنجبیل гиёҳе, ки асосан дар Ҳиндустон мерӯяд ва дар решааш ғуддаҳои тундмазаи хушбӯй пайдо мешавад, чун дорувор ба таом ҳамроҳ мекунанд ва дар тиб низ ба кор меравад, қаранфул.

**ЗАНҶАЛАБ** زنجلب *ниг.* **занғар**.

**ЗАНҶАЛЛОБ** زنجلاب *гуфт.* марде, ки хариду-фурӯши занон шуғли ӯ бошад; зуд-зуд зан гирифта, талоқ медиҳад.

**ЗАНҶИР** زنجیر 1. ҳалқаҳои ба ҳам гузарондашудаи филизӣ ба шакли ришта ё таноб, силсила. 2. *таър.* занҷири махсусе, ки барои нагурехтани муҷримон ва девонагон ба дасту пой ва ба гардану миёни онҳо мебастанд, завлона; **занҷири дар** ё **дарвоза** олати филизии махсус барои баста маҳкам кардани дару дарвоза; **занҷир бастан (задан)** банд кардан ба воситаи занҷир; **занҷир кардан** ба занҷир бастани дару дарвоза. 3. адад дар саршумории филҳо.

**ЗАНҶИРА** زنجیره 1. ҳар чизи монанд ба занҷир: **занҷираи тиллоии соат**. 2. нақши занҷирмонанд дар гирдогирди тасвир ва канндакориҳо.

**ЗАНҶИРБАНД** زنجیربند бо занҷир баста; **занҷирбанд кардан** бо занҷир бастан; занҷир задан; бандӣ кардан; **роҳро занҷирбанд кардан** пеши роҳро бо занҷир бастан, умуман роҳро банд кардан.

**ЗАНҶИРВОР** زنجیروار монанди занҷир, занҷир барин.

**ЗАНҶИРГОҲ** زنجیرگاه *кит.* лангаргоҳ, истгоҳи киштиҳо.

**ЗАНҶИРГУСИСТА** زنجیرگسسته он ки ва он чи банд ва занҷирро кандааст; аз банд раҳошуда: **шери занҷиргусиста**.

**ЗАНҶИРДОР** زنجیردار дорои занҷир, занҷирдошта.

**ЗАНҶИРӢ** زنجیری 1. *мансуб ба* **занҷир**; занҷирбандшуда. 2. *маҷ.* девона; бандӣ.

**ЗАНҶИРМӮЙ** زنجیرموی он ки мӯи ҷингила дорад, мӯи ҳалқа-ҳалқа.

**ЗАНҶИРЧА** زنجیرچه *шакли тасғири* **занҷир**; занҷири хурду борик.

**ЗАНҶИРШАКЛ** زنجیرشکل занҷирмонанд, монанди силсилаи занҷир.

**ЗАНШАВАНДА** زنشونده *сифати феълии замони ҳозира аз* **зан шудан**; духтаре, ки ба зании касе номзад шудааст, арӯс.

**ЗАП** زپ *гуфт., ҳиссача* аҷаб, ҳайратовар, заб: **зап кор кардед**.

**ЗАР** زر 1. филизи зарди қиматбаҳо, тилло, заҳаб. 2. тиллои маскук; пул; сарват; **зари дағал // зари қалб** тиллои носара, ғайри холис; **зари комилъиёр // зари ноб** тиллои асил, беғаш, холис, аъло; **зари сафед** а) нуқра, сим; б) *киноя аз* пахта, тиллои сафед; **зари сурх** тиллои сурхранги аъло; **зари тилло** тиллои нарми аъло; **хати зар** хате, ки бо зарҳал навишта шудааст.

**ЗАРАБОН** ضربان тапиши дил, задани дил.

**ЗАРАНГ** زرنگ 1. номи дарахти кӯҳии чӯбаш хеле сахт. 2. замини сахтхок. 3. зирак, ҳушёр, доно.

**ЗАРАНГӢ** زرنگی 1. *мансуб ба* **заранг**; **калтаки зарангӣ** чӯбдасти сахту маҳкам (*барои ҷазодиҳӣ*), ки аз дарахти заранг бурида тайёр кардаанд. 2. ҳушёрӣ, зиракӣ.

**ЗАРАНДУД** زرندود он чи ба рӯи он оби тилло давонда шудааст, зарҳалкоришуда, зарнигор.

**ЗАРАНДӮЗ** زراندوز 1. он ки тилло ҷамъ орад. 2. он ки молу сарват гирд оварад .

**ЗАРАНДӮЗӢ** زراندوزی амали зарандӯз.

**ЗАРАР** *а.* ضرر зиён, хисорат; газанд, осеб; **зарар дидан (кашидан)** зиён бурдан.

**ЗАРАРДИДА** ضرردیده *сифати феълии замони гузашта аз* **зарар дидан**; он ки осебе ё зиёну хисорате дидааст, озоррасида.

**ЗАРАРКУНАНДА** ضررکننده *сифати феъли замони ҳозира аз* **зарар кардан**; зараррасон; зиёнкор.

**ЗАРАРНОК** ضررناک зарароварˌ осебрасонанда.

**ЗАРАРОВАР** ضررآور зиёновар, осебрасон.

**ЗАРАРРАСОН** ضرررسان *ниг.* **зараровар: ҳашароти зараррасон**.

**ЗАРАРРАСОНӢ** ضرررسانی расонидани зарар, ворид кардани зарар.

**ЗАРАФШОН** زرفشان 1. нисоркунандаи зар, зарпош. 2. номи дарёи машҳур дар Осиёи Миёна.

**ЗАРБ** *а.* ضرب 1. задан, заниш, зарбат, осеб. **зарбу лат** а) шатта, шаллоқ, калтак; б) *маҷ.* талхӣ, нокомӣ: **зарбу лати ҳаётро бисёр дидааст; зарб хӯрдан** лат хӯрдан, осеб дидан, зарар дидан. 2. *маҷ.* зӯр, қувва; **зарби шатта** зӯри шатта. 3. садои мавзуну хушоянди созҳои зарбӣ (*аз қабили* доира ва нақора), ки созҳои дигар ба мисли тору танбӯр *ва г.* ба он нағмаҳои худро ҷӯр мекунанд; усули мусиқӣ, ки ба тартиби муайян ва пайдарҳам омадани овозҳо асос меёбад. 4. сикка, сикказада, маскука (*оид ба* танга, пул). 5. *риёз.* яке аз чор амали асосии илми ҳисоб, ки аз мукаррараран зам кардани як адад бо миқдори воҳидҳои адади дигар иборат мебошад (*мас., 3 зарби 4, яъне адади 3 чор мартаба такрор карда шавад, аз ҳосили зарби он адади 12 ба даст меояд*); **зарб задан // зарб кардан** амали зарбро иҷро кардан; ◊ **зарби масал** эроди масал, масал овардан; **аз зарби…** аз зӯрии, аз шиддати… **ба зарб** сахт, бо шиддат, бо зӯри тамом; **долу зарб** ҷӯшу хурӯш, авҷи коре, **ҳарбу зарб** занозанӣ; ҷанг, муҳориба, мубориза; **хирс мулло мешавад аз зарби чӯб** (*зарб.*).

**ЗАРБА** *а.* ضربه 1. *ниг.* **зарб** 1; садама, латма; **зарбаи дил** задани қалб, тапиши дил; **зарбаи чонкоҳ** зарбаи бисёр сахт. 2. сахт задан, бархӯрди сахт ва ногаҳонии чизе ба чизе, такони якбора ва сахт; **зарбаи ҷавобӣ** ҳуҷуме, ки дар муқобили ҳамлаи касе карда мешавад; **зарбаи қатъӣ** ҳамлаи шадид, ҳуҷуми қотеона; **бо як зарба** ба як зӯр задан; бо як ҳамла: **ӯ бо як зарба дарро кушода берун рафт; зарба задан** задан, кӯфтан; лат додан; **зарба хӯрдан** а) осеб дидан, лат хӯрдан; б) шикаст хӯрдан; **зарба шинондан** задан (*бо даст, шаллоқ ва г.*)

**ЗАРБАГИР** ضربه‌گیر он чи зарбаро ба худ мегирад.

**ЗАРБАДОР** ضربه‌دار 1. *ниг.* **зарбдор**. 2. бошиддат, босуръат.

**ЗАРБАТ** *а.* ضربت *ниг.* **зарба**.

**ЗАРБАФТ//ЗАРБАФТА** زربفت//زربفته *ниг.* **зарбофт**.

**ЗАРБАХӮРДА** ضربه‌خورده *ниг.* **зарбхӯрда**.

**ЗАРБАХШ** زربخش 1. *кит.* он ки зар мебахшад, саховатпеша. 2. *ниг.* **зархез**.

**ЗАРББАРДОР** ضرب‌بردار *ниг.* **зарбагир**.

**ЗАРБЕД** زربید навъе аз дарахти бед.

**ЗАРБДОР** ضربدار коргар ё гурӯҳи коргароне, ки корро бо шиддат ва ғайрат пеш бурда, бо сифату маҳсулнокии меҳнат ба дигарон намунаи ибрат мешаванд, пешқадами кор: **зарбдори меҳнат, гурӯҳи зарбдор**.

**ЗАРБДОРОНА** ضرب‌دارانه бо ҷидду ҷаҳди тамом, бо зарба кор кардан.

**ЗАРБӢ** ضربی 1. *мансуб ба* **зарб** 3; **созҳои зарбӣ** асбобҳои мусиқӣ, ки ба воситаи задан навохта мешаванд. 2. *мансуб ба* **амали зарб** (5) дар илми ҳисоб.

**ЗАРБОФТ** زربافت матое, ки аз торҳои зарпеч бофта шудааст; зардӯзӣ кардашуда.

**ЗАРБОФТӢ** زربافتی *ниг.* **зарбофт**.

**ЗАРБСАНҶ** ضرب‌سنج олати андозагири зарб 3.

**ЗАРБУЛМАСАЛ** *а.* ضرب‌المثل сухани ҳикматноки пандомӯз ва вирди забонгашта, ки дар нутқ ҳамчун мисол оварда мешавад.

**ЗАРБХОНА** ضرب‌خانه ҷое, ки танга сикка мезананд, зарробхона, сиккахона.

**ЗАРБХӮРДА** ضرب‌خورده осебдида, садамадида.

**ЗАРВАРАҚ** زرورق варақаи ҳалли тилло давондашуда.

**ЗАРГАР** زرگر ҳунарманде, ки аз зару нуқра асбобу олоти зебу зинат *ва г.* месозад.

**ЗАРГАРӢ** زرگری 1. касби заргар; ҳунари истеҳсоли маснуоти бадеӣ аз филизоту ҷавоҳирот *ва г.* 2. *мансуб ба* **заргар**. 3. дӯкон ва растаи заргарон дар бозор.

**ЗАРГАРОНА** زرگرانه 1. мисли заргар, ба монанди кори заргар. 2. *маҷ.* хеле резакорона.

**ЗАРГУДОЗ** زرگداز гудозандаи зару нуқра.

**ЗАРГУЗОР** زرگذار касе, ки пулро харҷ накарда, нигоҳ медорад, ҳарис.

**ЗАРГУЛДОР** زرگلدار як намуди парандаи гунҷишкмонанд, ки баъзе ҷойҳои баданаш зарду сабзранг аст, зарғилдоқ, зардак, гунҷишки зардинапар.

**ЗАРГУН** زرگون ба ранги зар, тиллоранг.

**ЗАРГӮШ** زرگوش *ниг.* **харгӯш**.

**ЗАРГӮШПАРВАРӢ** زرگوش‌پروری *ниг.* **харгӯшпарварӣ**.

**ЗАРҒИЛДОҚ** زرغلداق 1. *кит.* кишт, зироат. 2. *ниг.* **заргулдор**.

**ЗАРД** زرد рангест монанди ранги зар, заъфарон ё зардии тухми мурғ, лимӯранг; **равғани зард** равғане, ки аз шири гов мегиранд.

**ЗАРДА** زرده 1. *ниг.* **заҳра**. 2. қисмати зардранги даруни тухми мурғ. 3. *маҷ.* дӯғу пӯписа; хашмгинӣ; **заҳраву зарда** ҷуръат, ҷасорат; **зарда кардан** *гуфт.* хашму ғазаб ё эътирози худро бо пичингу суханҳои дурушт изҳор кардан.

**ЗАРДАК** زردک 1. ранги ба зардӣ моил, зардча, зардтоб. 2. сабзӣ, бехӣ. 3. *ниг.* **заргулдор**.

**ЗАРДАҶӮШ** زرده‌جوش эҳсоси сӯзише дар сурхрӯда.

**ЗАРДГУН** زردگون зардранг, зардфом.

**ЗАРДГУНА** زردگونه зардчеҳра, зардрӯ.

**ЗАРДИНА** زردینه ба зардӣ моил, зардтоб, зардак.

**ЗАРДӢ** زردی 1. дорои ранги зард будан; ранги зард. 2. моддаи зардранги даруни тухми мурғ.

**ЗАРДОБ** زرداب 1. оби зардранги ҷурғот. 2. чирки зардранг, ки баъд аз пухта расидани реш аз он мебарояд, фасод, рим, мадда; **зардоб шудан** *киноя аз* бисёр ғаму кулфат кашидан.

**ЗАРДОЛУ** زردآلو 1. дарахти мевадори маъруф аз ҷинси олу. 2. меваи ширину донадори байзашаклу мудаввар ё дарозрӯяи ин дарахт, ки ҳам тару ҳам хушк карда мехӯранд, ғӯлинг; навъҳои машҳури зардолу: **аҳрорӣ, бобоӣ, искодарӣ, кафак, қандак, лучак, мирсанҷалӣ, маҳтобӣ, ниёзӣ, обак, пайвандӣ, пешпазак** ё **ҷавпазак, сафедак, хурмоӣ, ширпайванд** *ва г.*

**ЗАРДОЛУАФШОНӢ** زردالوافشانی ларзондан ё бо чӯб задани шохаҳои дарахти зардолу барои ба тагаш резондану чидани меваҳои пухтаи он.

**ЗАРДОЛУЗОР** زردالوزار ҷое, ки дарахтони зиёди зардолу дорад, боғи дарахтҳои зардолу.

**ЗАРДОЛУОБ** زردالوآب шарбати аз зардолуи хушк тайёр карда, ғӯлингоб.

**ЗАРДОЛУПАЗ//ЗАРДОЛУПАЗӢ** زردالوپز//زردالوپزی мавсими пухтани зардолу, ки ба охири баҳору аввали тобистон рост меояд.

**ЗАРДОЛУЧИН** زردالوچین он ки маҳсули зардолуро аз дарахт мечинад.

**ЗАРДОЛУЧИНӢ** زردالوچینی амали зардолучин.

**ЗАРДОР** زردار пулдор, сарватманд, давлатманд.

**ЗАРДПАРМА** زردپرمه *ниг.* **зардча** (2).

**ЗАРДПӮСТ** زردپوست дорои пӯсти зард: **нажоди зардпӯст** нажоди туркиву муғулӣ ва чиноӣ.

**ЗАРДРӮ** زردرو 1. он ки чеҳрааш зард аст. 2.

*мач.* кулфатрасида, ғамдида.

**ЗАРДРӮӢ** زردروئی паридагии ранг, кулфатрасидагӣ.

**ЗАРДТОБ** زردتاب зардча, моил ба зардӣ.

**ЗАРДУШТ** زردشت асосгузори дини зардуштӣ, ки тахминан дар байни асрҳои 7-ум ва 6-уми то мелод зистааст.

**ЗАРДУШТИЯ** زردشتیه *ниг.* **зардуштӣ (кеши зардуштӣ)**.

**ЗАРДУШТӢ** زردشتی 1. *мансуб ба* **Зардушт**. 2. пайрави дини Зардушт; **кеши зардуштӣ** мазҳабе, ки Зардушт, пайғамбари бостонӣ дар асри 7-уми пеш аз мелод асос гузоштааст ва то истиллои араб ва паҳн шудани ислом дини расмии халқҳои Эронзамин ҳисоб мешуд, кеши онҳо бо номи оташпарастӣ низ машҳур аст, зардуштия.

**ЗАРДӮЗ** زردوز ҳунарманде, ки бо торҳои зарину симин дар матоъҳо нақшу нигор медӯзад.

**ЗАРДӮЗӢ** زردوزی 1. пешаи зардӯз; навъе аз ҳунармандист, ки аҳли он бо торҳои симу зар дар порчаҳо гулу нақшҳои гуногун медӯзанд. 2. бо торҳои зарину нуқрагин нақшу нигор дӯхташуда, зардӯзишуда: **тоқии зардӯзӣ**.

**ЗАРДХОК** زردخاک хоки зард, хоки зардча.

**ЗАРДЧА** زردچه 1. зардтоб, моил ба зардӣ; мални ранг: **ранги ҳамаи онҳо зардча метобид**. 2. *тиб.* бемориест, ки дар натиҷаи дарди ҷигар ва зиёд шудани заҳра дар хун чашму бадани одамро зардӣ зер мекунад, яракон, зардпарма, заъфарма.

**ЗАРДЧАШМ** زردچشم он ки чашмаш зард аст.

**ЗАРДЧӮБА//ЗАРЧӮБА** زردچوبه//زرچوبه *бот.* гиёҳест аз ҷинси занҷабилиҳо, ки дар кишварҳои гарм (*Ҳиндустон*, *Африқо ва г.*) ҳамчун гиёҳи ғизоӣ ва доруворӣ парвариш карда мешавад ва решаи онро кӯфта, барои хуштаъм кардан ба хӯрок меандозанд.

**ЗАРЕА//ЗАРЕАТ** *а.* ذریعه *кит.* восита, васила.

**ЗАРИБА** *а.* ضریبه *кит.* андоз, хироҷ, боҷу хироҷ.

**ЗАРИМ** *а.* زرم *кит.* 1. он ки дар ҷое қарор намегирад. 2. *маҷ.* паст, фурӯмоя.

**ЗАРИН** زرین 1. аз зар сохташуда; тиллоӣ; зарҳал давондашуда. 2. ба ранги зар, зард.

**ЗАРИНКАМАР** زرّین‌کمر 1. камарбанди тилло. 2. он ки камарбанди тиллоӣ ба миён бастааст.

**ЗАРИНТОБ** زرّین‌تاب моил ба ранги зар, тиллоранг.

**ЗАРИР** *а.* ضریر *кит.* нобино, кӯр.

**ЗАРИФ** *а.* ظریف 1. зирак, доно; ҳушёр; дарёбандаи суханҳои хубу нуктаҳои нозук; хуштабъ; шӯхтабъ, базлагӯ, латифагӯ. 2. нозук, латиф, зебо, хушандом.

**ЗАРИФӢ** ظریفی бозарофат будан, зарофатнокӣ; латофат, назокат.

**ЗАРИФОНА** ظریفانه бозарофат, болатофат; боназокат, нозуктабъона.

**ЗАРИҲ** *а.* ضریح *кит.* қабр, гӯр, даври гӯр.

**ЗАРӢ** زری 1. *мансуб ба* **зар** (1). 2. порчаи зардӯзӣ.

**ЗАРКАФИЛ** زرکفیل касе, ки дар байни қарздиҳанда ва қарзгиранда миёнаравӣ мекунад, кафил ва ӯҳдадори пардохти он қарз мешавад.

**ЗАРКАШ** زرکش 1. он ки торҳои зар ба порча кашад. 2. навъе аз матои зарин.

**ЗАРКАШИДА** زرکشیده чизи бо зар дӯхташуда, зарбофт.

**ЗАРКОР** زرکار 1. касе, ки бо оби тилло наққошӣ мекунад; устое, ки пешаи ӯ заркӯбию заркашӣ мебошад. 2. *маҷ.* устои моҳир, устоди кори худ.

**ЗАРКӮБ** زرکوب 1. он ки пешаи ӯ тиллокорӣ кардан аст, устои заркор. 2. он чи бо зару нуқра оро дода шудааст, ҳар чизи заркӯбшуда.

**ЗАРҚ** *а.* زرق *кит.* дурӯягӣ, риёкорӣ, тазвир.

**ЗАРМ** *а.* زرم *кит.* ашк, оби дида.

**ЗАРМОҲӢ** زرماهی намуди ороишии зардмоҳии тиллоранг, ки дар аквариум нигоҳ медоранд.

**ЗАРНАРД** زرنرد тиллоӣ, аз тилло сохташуда.

**ЗАРНИГОР** زرنگار мунаққаш бо зар, бо зару нуқра зинатдода, тиллокоришуда; тиллоӣ.

**ЗАРНИСОР** زرنثار зарбахш, зарпош, зарафшон.

**ЗАРНИХ** زرنیخ гӯгирди бо маргимуш омех-

та.

**ЗАРОБ** زرآب 1. оби зар, зарҳал, ки дар наққошӣ ба кор баранд. 2. *маҷ.* шароб, шароби зард.

**ЗАРОГИН** زرآگین зарин, пурзар.

**ЗАРОҒАН//ЗАРОҒАНГ** زرآغن//زرآغنگ замини сахти регнок, замини серсанг.

**ЗАРОЛУ** زرآلو навъи олуи зардранг.

**ЗАРОФАТ** ظرافت 1. зиракӣ, доноӣ; хуштабъӣ, нуктасанҷӣ. 2. зарифӣ, назокат, латофат; зебоӣ. 3. ҳазлу шӯхӣ бо лутф ва суханони ширин; базла, латифа.

**ЗАРОФАТГӮӢ** ظرافت‌گوی хушсухан, нозукбаён.

**ЗАРПАЙКАР** زرپیکر аз тилло сохташуда, тиллоӣ.

**ЗАРПАРАСТ** زرپرست дӯстдорандаи тилло ва нуқра; пулпараст.

**ЗАРПЕЧАК** زرپیچک *ниг.* **заҳрпечак**.

**ЗАРПОШ** زرپاش 1. зарфишон, зарпошанда. 2. *маҷ.* нурафшон, партавафкан.

**ЗАРПОШӢ** زرپاشی 1. зар пошидан. 2. *маҷ.* нурпошӣ, нурафшонӣ.

**ЗАРПӮШ** زرپوش 1. зарандуд, зарҳал давондашуда. 2. либоси зарбафту зардӯзӣ пӯшида.

**ЗАРР** *а.* زر *ниг.* **зарра**.

**ЗАРРА** *а.* ذرّه чизҳои бисёр хурд ва борик, ки вақти даромадани нури офтоб аз равзане ба назар менамоянд, ҳар як ҷузъи ғуборе, ки дар шуои офтоб дида мешавад; хурдтарин ҳиссаи чизе (*ҳамчун атом*); ҳар чизи бисёр хурд; миқдори ниҳоят кам, андак; **заррае** *маҷ.* ҳеҷ.

**ЗАРРАБИН** ذرّه‌بین асбоби махсусе, ки чизҳои ниҳоят майда ва ба чашм нонамоёнро калон карда нишон медиҳад.

**ЗАРРАСОН** ذرّه‌سان монанди зарра.

**ЗАРРЕЗ** زرریز 1. резандаи зар, пошандаи зар. 2. *маҷ.* босаховат, сахӣ.

**ЗАРРИН** زرّین *ниг.* **зарин**.

**ЗАРРОБ** *а.* ضرّاب касе, ки пул сикка мезанад, сикказан.

**ЗАРРОБХОНА** ضرّاب‌خانه ҷои сикка задани пул, сиккахона.

**ЗАРРОТ** *а.* ذرّات *ҷ.* **зарра**.

**ЗАРРОФА** *а.* زرّافه ҳайвони ширхӯри ҷовандаи бузургҷусса (*ба монанди шутур*), ки гардандароз аст ва пойҳои пешаш баланд мешавад ва дар баданаш мисли паланг холҳои сиёҳу сафед дорад, шутурговпаланг (*ҷои зисташ асосан саҳроҳои Африқо мебошад*).

**ЗАРУД** زرود *кит.* биёбон, саҳро.

**ЗАРУР** ضرور *а.* лозим, даркор, воҷиб: **зарур будан, зарур донистан, зарур шумурдан, зарур ҳисоб кардан; кори зарур** кори муҳим, кори карданаш лозим; **зарур афтодан** лозим шудан.

**ЗАРУРАТ** *а.* ضرورت эҳтиёҷ, лузум, ҳоҷат, ниёз; **аз рӯи зарурат** бинобар эҳтиёҷ.

**ЗАРУРӢ** ضروری зарур будан; лозима, даркорӣ.

**ЗАРФ** *а.* ظرف 1. ҷогаҳ барои гузоштани чизҳои гуногун (*аз қабили* косаву табақ, шишаву ҷом, сатил *ва г.*); ованд, ҷогаҳ: **зарфи тунукагӣ, зарфи сафолӣ, зарфи чинӣ**. 2. *грам.* ҳиссаи тағйирнаёбандаи нутқ, ки аломати амал ва ҳолатро аз рӯи миқдору сифат, замон, макон, сабаб, мақсад, тарзи вуқӯъ *ва г.* эзоҳ медиҳад: **зарфи замон, зарфи макон, зарфи мақсад, зарфи сабаб, зарфи тарзи амал**.

**ЗАРФИШОН** زرفشان *ниг.* **зарафшон**.

**ЗАРФИЯТ** ظرفیت қобилияти дар худ ҷойдиҳӣ, гунҷоиш.

**ЗАРФОМ** زرفام ба ранги зар: **зулфи зарфом**.

**ЗАРФШӮ(Й)** ظرفشوی он ки амалаш шустушӯи зарфҳост, косашуй.

**ЗАРФШӮӢ** ظرفشویی шустушӯи зарфҳо: **зарфшӯӣ кардан**.

**ЗАРХАРИД** زرخرید *таър.* ба пул харидашуда, ғулом ё канизаки харидашуда; **ҳуҷраи зархарид** *таър.* ҳуҷраи кироя, ҳуҷраи мадрасаҳои Бухоро, ки одамони пулдор харида, ба талабагони беҳуҷра ба иҷора медоданд.

**ЗАРХЕЗ** زرخیز 1. замине, ки дорои кони тилло аст; коне, ки маъдани тилло дорад. 2. *маҷ.* замине, ки ҳосили зиёд медиҳад, замини серҳосил; **водии зархез** водие, ки

заминҳои он ҳосили бисёр медиҳанд.

**ЗАРХОК** زرخاک 1. хоки тиллодор. 2. замини серҳосил, зархез.

**ЗАРҲАЛ** زرحل хокаи тиллоранги дар об ҳалкарда, ки барои нақшу нигор ҳамчун ранг ба кор мебаранд, оби тилло.

**ЗАРҲАЛӢ** زرحلی *ниг.* **зарҳалкорӣ** 2.

**ЗАРҲАЛКОРӢ** زرحلکاری 1. бо зарҳал зеб ва оро додани чизҳо. 2. бо зарҳал ороишдода.

**ЗАРҲАЛПЕЧ** زرحلپیچ ба коғази тилloранг печондашуда.

**ЗАРЧӮБА** زرچوبه *ниг.* **зардчӯба**.

**ЗАРҶӮ** زرجو ҷӯяндаи зар.

**ЗАРШИНОС** زرشناس он ки зари сараро аз қалб ҷудо карда метавонад; мутахассис оид ба муайян кардани сара ва сақати зару сим, наққод.

**ЗАРШӮӢ** زرشویی амали заршӯй.

**ЗАРШӮЙ** زرشوی он ки реги дарёҳои зардорро ба таври махсус шуста, зарро ҷудо карда мегирад.

**ЗАРЪ I** *а.* زرع *кит.* кишт, зироат.

**ЗАРЪ II** *а.* زرع *кҳн.* воҳиди ченак, ки тақрибан ба 107 см баробар аст.

**ЗАРЯД** *р.* زرید *физ.* миқдори қувваи барқ дар ягон ҷисм, барқа; **заряд додан**.

**ЗАРЯДДОР** زریددار дорои заряд, барқадор; **аккумулятори заряддор**.

**ЗАФАР** *а.* ظفر 1. ғалаба, фирӯзӣ бар душман дар ҷанг; фатҳ, пирӯзмандӣ. 2. муваффақият, комёбӣ; **зафар ёфтан (кардан)** фатҳ кардан, ғолиб шудан (омадан).

**ЗАФАРАНГЕЗ** ظفرانگیز *ниг.* **зафарбахш**.

**ЗАФАРБАХШ** ظفربخش ғалабаовар, фирӯзивар.

**ЗАФАРЁБ** ظفریاب зафаркунанда, соҳибзафар, ғолиб.

**ЗАФАРМАНД** ظفرمند пирӯз, ғолиб, музаффар, фотеҳ.

**ЗАФАРМАНДОНА** ظفرمندانه ғолибона, фотеҳона, бо зафару нусрат.

**ЗАФАРНОМА** ظفرنامه номаи нусрату пирӯзӣ.

**ЗАФАРОВАР** ظفرآور *ниг.* **зафарбахш**.

**ЗАФАРОИН** ظفرآئین *ниг.* **зафарманд**.

**ЗАФТ** زفت ғафс, фарбеҳ, кулуфт; дурушт.

**ЗАХИМ** *а.* ضخیم *кит.* ситабр, ғафс, кулуфт; калон, калонҷусса.

**ЗАХИРА** *а.* ذخیره 1. чизҳои барои зарурати оянда нигоҳ дошташуда; он чи барои оянда тайёр мекунанд, то ки дар вақти эҳтиёҷ пайдо шудан аз он истифода баранд, пасандоз, андӯхта; **захираи дахлнопазир** захирае, ки фақат дар ҳолати бисёр ҷиддӣ (*ҷанг, обхезӣ, заминларза*…) истифода мешавад; **захира кардан (намудан)** ғун кардани мол ё озуқа барои эҳтиёт; пасандоз кардан. 2. ин ё он миқдори мавҷудаи чизе, ки метавонад мавриди истифода қарор гирад: **захира(ҳо)и ашёи хом, захираи тилло, аз захираву имкониятҳо истифода бурдан; захираи забонӣ** маҷмӯи калимаҳои мавриди истифода қарордодаи нависандае ё шахсе; вусъати маълумоти касе аз забон.

**ЗАХИРАДОР** ذخیره‌دار дорои захира.

**ЗАХМ** زخم 1. ҷароҳате, ки дар бадан аз зарби олатҳои буранда ва халанда (*аз қабили* тир, шамшер *ва г*) пайдо мешавад: **захми корд, захми тир**. 2. реш, ҷароҳат, ки дар бадан пайдо мешавад ва агар илоҷ накунанд, боиси ҳалокати бемор мегардад. 3. пӯсиши талхе, ки дар ҷо-ҷои харбузаҳо пайдо мешавад; ◊ **захми корӣ** ҷароҳати сахт, захми ҳалокатовар; **захми ҷонкоҳ** ҷароҳати мӯҳлик ва марговар; **захм задан** ҷароҳатнок кардан (*бо тегу шамшер ва г.*); **захм хӯрдан** захмдор шудан, маҷрӯҳ гаштан; **захми забон** сухани сахту баде, ки боиси ранҷишу дилозурдагии касе мешавад, неши забон; **захми чашм** зарару офате, ки гӯё аз чашми бад мерасад, чашмзахм; **захми чашм расидан** зарар расидан аз чашми бад, офат расидан ба касе ё чизе (*гӯё ба сабаби чашми ҳасад дӯхтани касе*); **захму зиён** бало, офат, зарари калон ва ногаҳонӣ; **захму неш дидан** заҳру талхии ҳаётро чашидан; азобу уқубати рӯзгорро аз сар гузаронидан.

**ЗАХМА** زخمه олати хурди филизӣ ё аз устухон сохтае, ки бо он асбобҳои ториро менавозанд, мизроб, нохунак.

**ЗАХМБАНД** زخم‌بند мавод барои пӯшонидани рӯи ҷароҳат ва бастани он (*аз қабили* дока, пахта *ва г.*).

**ЗАХМБАНДӢ** زخم‌بندی тадбири амалии табобатӣ, ки ҷароҳатро муолиҷа карда, рӯи онро мепӯшонанд ва мебанданд.

**ЗАХМГОҲ** زخم‌گاه ҷое, ки захм хӯрдааст, ҷои захмшуда.

**ЗАХМДОР** زخم‌دار маҷрӯҳ.

**ЗАХМДОРШАВӢ** زخم‌دارشوی *исми амал аз* **захмдор шудан**; ҷароҳат бардоштан.

**ЗАХМИДА** زخمیده захмхӯрда, захмдоршуда, маҷрӯҳгашта.

**ЗАХМӢ** زخمی захмдор, маҷрӯҳ; **захмӣ шудан** маҷрӯҳ гардидан.

**ЗАХМХӮРДА** زخم‌خورده *сифати феълии замони гузашта аз* **захм хӯрдан**; захмдоршуда, маҷрӯҳ, ярадор.

**ЗАХОМАТ** *а.* ضخامت ғафсӣ, кулуфтӣ, ситабрӣ.

**ЗАҲ** زه 1. наме, ки аз замин таровида мебарояд, намӣ, рутубат; **оби заҳ** *ниг.* **заҳоб**. 2. намнок, намгирифта, мартуб.

**ЗАҲАБ** *а.* ذهب тилло, зар.

**ЗАҲАМОТ** *а.* زحمات *ҷ.* **заҳмат**.

**ЗАҲБУР** زهبر ҷӯи махсусе, ки барои шустани шӯрии замин, хушконидани заминҳои намнок ва ботлоқӣ *ва г.* аз атроф ё аз мобайни он заминҳо мекананд, заҳбарор, заҳкаш. *(дар баъзе лаҳҷаҳо ба ин маънӣ* заҳкан *ҳам меояд).*

**ЗАҲБУРКАНӢ** زهبرکنی кандани заҳбурҳо барои қобили зироат гардонидани замин.

**ЗАҲДОН** زهدان бачадон, нутфагоҳ; ◊ **заҳдон ниҳодан** оҷиз шудан дар ҷанг ва мубоҳиса; иқрор шудан ба сустӣ ва камфаҳмии худ.

**ЗАҲДОР** زهدار дорои заҳ, рутубат.

**ЗАҲЗАМИН** زه‌زمین замине, ки намнокиаш зиёд аст, замини заҳ.

**ЗАҲИДАН** زهیدن таровидан, таровиши об аз ҷойҳои намнок.

**ЗАҲИН** *а.* ذهین *кит.* хушфаҳм, зирак.

**ЗАҲИР** I *а.* زهیر *а.* 1. *кит.* ранҷ, азоб, озурдагӣ. 2. озурда, малул. 3. *гуфт.* зардии ранги рӯи одам дар натиҷаи беморӣ; **чеҳраи заҳир** рӯи зард.

**ЗАҲИР** II *а.* ظهیر *кит.* 1. ёридиҳанда, пуштибон, ҳамроҳ, шарик. 2. он ки дарди тахтапушт дорад.

**ЗАҲИРАНДОМ** زهیراندام хароб, лоғар.

**ЗАҲКАШ** زه‌کش *ниг.* **заҳбур**.

**ЗАҲКАШИДА** زهکشیده намгирифта, рутубат пайдокарда.

**ЗАҲМАТ I** *а.* زحمت 1. ранҷ, машаққат, меҳнат; азият, озор, азоб. 2. ташвиш, дарди сар, тасдеъ; **аҳли заҳмат** заҳматкашон, меҳнаткашон; **насли заҳмат** ранҷбарзодагон, авлоди меҳнат-кашон; **заҳмат додан** ташвиш додан, боиси ноҳатӣ шудан; халал расонидан; **заҳмат кашидан** ранҷ бурдан, машаққат кашидан; ноҳат шудан; **заҳмати беҳуда кашидан** беҳуда ранҷ бурдан, меҳнати бефоида кардан.

**ЗАҲМАТ** II *а.* زحمت *гуфт.* бало, зиён, зарар, ки гӯё аз деву ҷин мерасад; **зиёну заҳмат** балову ранҷ аз қувваҳои мавҳум; **зиёну заҳмат расондан** *ниг.* **зиён (зиёну заҳмат расондан)**.

**ЗАҲМАТКАШ** زحمت‌کش ранҷбар, меҳнаткаш.

**ЗАҲМАТТАЛАБ** زحمت‌طلب коре, ки ба осонӣ иҷро намешавад ва иҷрои он меҳнат талаб мекунад.

**ЗАҲНОК** زه‌ناک нам, рутубатдор, мартуб.

**ЗАҲОБ** زهاب 1. обе, ки аз таги замин баромада, ҷорӣ мешавад. 2. ҷои заҳнок ва ботлоқӣ.

**ЗАҲОР//ЗИҲОР** زهار поинтари шикам, шармгоҳ.

**ЗАҲР** I زهر 1. модда ё доруи кушанда, самм; моддаи марговаре, ки дар неши баъзе ҷонварони заҳрдор (*аз қабили* мор, каждум *ва г.*) мавҷуд аст; **заҳри қотил (қаттол)** заҳри кушанда, заҳри марговар; **заҳри ҳалоҳил** заҳри тез кушанда; **заҳр додан** заҳр хӯронидан ба касе; **заҳр задан** а) газида заҳри худро рехтан (-и ҳайвони заҳрдор); б) *киноя аз* неши забон задан,

сухани озордиҳанда гуфтан; ◊ **захри марг чашондан** захр хӯрондан барои куштан; **захри марг кардан** чизеро бо роҳи нодуруст ба даст оварда хӯрдан ё аз худ кардан; **захри ҳаво шикаст** шиддати сармо фурӯ нишаст; **захр рехтан ба коми** *касе* орзуи касеро тамоман барбод додан; рӯзгори касеро талх кардан.

**ЗАҲР** II *а.* زهر гул, шукуфа.

**ЗАҲРА** زهره 1. моеи талхи сабзтоб, ки дар ҷигар пайдо мешавад, зарда, талха, сафро. 2. *маҷ.* шуҷоат, далерӣ, нотарсӣ: **заҳраву зарда** далерӣ, мардонагӣ; ◊ **заҳрааш кафид** сахт тарсид.

**ЗАҲРАДОН** زهره‌دان узви халтачашакли ҳайвоноти мӯҳрадор ва одам, ки ба ҷигар часпида меистад ва дар он заҳра ҷамъ мешавад.

**ЗАҲРАДОР** زهره‌دار боҷуръат, далер.

**ЗАҲРАКАФ** زهره‌کف талхакаф; **заҳракаф кардан** *маҷ.* сахт тарсондан; **заҳракаф шудан** *маҷ.* сахт тарсидан.

**ЗАҲРБЕЗ** زهربیز *ниг.* **заҳрдор** (1).

**ЗАҲРБО** زهربا *маҷ.* таоме, ки ба он захр андохта шудааст.

**ЗАҲРДОР** زهردار 1. ҳар чизе, ки захр дорад, заҳрнок, масмум. 2. *маҷ.* талх, тунду тез; **гапи заҳрдор** сухани талх, ҳарфи нешдор.

**ЗАҲРЗАН** زهرزن 1. заҳрзананда, нешзананда. 2. заҳрдор; **одами заҳрзан** одами заҳрдор, одами нешзабон.

**ЗАҲРКАШ** زهرکش он чи заҳрро мекашад, аз бадан кашида берун мекунад.

**ЗАҲРНОК** زهرناک *ниг.* **заҳрдор; табассуми заҳрнок** хандаи ситезаомез, заҳрханда.

**ЗАҲРО** *а.* زهرا 1. *муаннаси* **азҳар**; дурахшон, тобон, равшан, сафед. 2. зани сафедрӯи зебо. 3. лақаби Фотима–яке аз духтарони Муҳаммади пайғамбар (с), ҳамсари ҳазрати Алӣ (р).

**ЗАҲРОБ** زهراب *ниг.* **заҳроба**.

**ЗАҲРОБА** زهرآبه оби заҳрдор, оби заҳролуд.

**ЗАҲРОГИН** زهراگین заҳролуд, заҳрдор.

**ЗАҲРОЛУД** زهرآلود 1. олуда ба заҳр, заҳромехта, масмум, заҳрдор, заҳрнок. 2. *маҷ.* талх, хеле ногувор; **гапҳои заҳролуд** суханҳои талх, ҳарфҳои нешдор; **хандаи заҳролуд** хандаи маҷбурӣ, заҳрханда; **заҳролуд кардан** а) ба заҳр олуда гардонидан; б) *маҷ.* талху ногувор гардонидан; **фикри** *касеро* **заҳролуд кардан** *маҷ.* ба майнаи касе фикрҳои хатову нодурусти худро ҷо кардан; фикру ақидаи касеро вайрон кардан.

**ЗАҲРОЛУДШАВӢ** زهرآلودشوی бо заҳр олуда шудан, заҳрдор шудан.

**ЗАҲРОМЕЗ** زهرآمیز *ниг.* **заҳролуд** 1.

**ЗАҲРПЕЧАК** زهرپیچک алафи бегонаи береша, ки ба растаниҳои дигар печида, шираи онҳоро мемакад ва ба кишт зарар мерасонад.

**ЗАҲРХАНД(А)** زهرخنده хандаи маҷбурӣ, ханда аз рӯи ситеза ё хашм; писханд.

**ЗАҶР** *а.* زجر *кит.* 1. манъ. боздорӣ. 2. сарзаниш; ҷабру ситам, зулм.

**ЗАҶҶОҶ** *а.* زجاج *кит.* 1. шишасоз, обгинасоз. 2. шишафурӯш, обгинафурӯш.

**ЗАЪМ** *а.* زعم гумон, занн; **ба заъми ман** ба гумони ман, бинобар тасаввури ман.

**ЗАЪН** *а.* ظعن *кит.* аз ҷое ба ҷое сафар кардан; рафтан.

**ЗАЪФ** *а.* ضعف сустӣ, беқувватӣ; нотавонӣ; **заъфи дил** сустии дил; **заъфи пирӣ** беқуватии пиронсолагӣ; **дили** *касе* **заъф кард** касе беҳол шуд, аз ҳуш рафт:

**ЗАЪФАР** *а.* زعفر *ниг.* **заъфарон**.

**ЗАЪФАРМА** *а.* زعفرمه *ниг.* **зардча** 2.

**ЗАЪФАРОН** *а.* زعفران гиёҳест, ки гулҳои зарди сурхчатоби хушбӯй дорад ва дар тиб ва хӯрокворӣ ба кор меравад; **ранги заъфарон** ранги зард ва фасурда.

**ЗАЪФАРОНӢ** زعفرانی *мансуб ба* **заъфарон**; ба ранги заъфарон.

**ЗЕ** ز *номи ҳарфи сездаҳуми алифбои арабиасоси тоҷикӣ, ки дар ҳисоби абҷад ба адади 7 баробар аст.*

**ЗЕБ** زیب 1. зинат, ороиш. 2. ҳусн, зебоӣ, соҳибҷамолӣ; **зебу зинат** зебоӣ, оростагӣ; хушнамоӣ; **зеб додан** зинат додан, ҳусн бахшидан; **зеби** *чизе* **будан** ҳусну зебоӣ бахшидан ба чизе, оро додан чизеро.

**ЗЕБАНДА** زیبنده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **зебидан**. 2. барозанда, муносиб, сазовор, лоиқ.

**ЗЕБДЕҲ** زیبده зебдиҳанда, ородиҳанда, зинатдиҳанда.

**ЗЕБИДАН** زیبیدن 1. барозидан, хуб ва зебо намудан, ниҳоят муносиби касе воқеъ гардидани чизе (*мас., либос ба тан ва г.*). 2. шоистан, шоиста будан, лоиқ будан.

**ЗЕБИШ** زیبش *ниг.* **зебидан**.

**ЗЕБО** زیبا 1. хушрӯ, соҳибҷамол, хушгил. 2. зебанда, шоиста, сазовор; **манзараи зебо** манзараи хушнамо, намуди дилпазир; **қиёфаи зебо** андоми базеб, қиёфаи дилкаш.

**ЗЕБОАНДОМ** زیبااندام хубсурат, хушқаду қомат, зебопайкар.

**ЗЕБОДУХТАР** زیبادختر духтари зебо.

**ЗЕБОИПАРАСТ** زیبای‌پرست парастандаи зебоӣ.

**ЗЕБОИШИНОС** زیبای‌شناس он ки зебоиро мешиносад.

**ЗЕБОӢ** زیبای 1. хушрӯӣ, ҳусн, ҷамол; таносуби аъзои бадан. 2. хушнамудӣ.

**ЗЕБОШИНОСӢ** زیباشناسی шинохтани зебоӣ.

**ЗЕБОМАНЗАР** زیبامنظر ҷое, ки намуди зебои дилкаш дорад, хушманзара.

**ЗЕБОПАЙКАР** زیباپیکر *ниг.* **зебоандом**.

**ЗЕБОРӮЙ** زیباروی хушрӯй.

**ЗЕБОСАНАМ** زیباصنم санами зебо, бути нозанин.

**ЗЕБОСИМО** زیباسیما *ниг.* **зебоандом**.

**ЗЕБОСУРАТ** زیباصورت *ниг.* **зеботалъат**.

**ЗЕБОТАЛЪАТ** زیباطلعت хушрӯй, хушсурат, хушнамуд.

**ЗЕБОТИНАТ** زیباطینت хуштабиат, хушхулқ.

**ЗЕБОЧАШМ** زیباچشم он ки чашмони зебо дорад.

**ЗЕВАР** زیور чизи зинатбахшанда, чизи ороишдиҳанда, он чи ба воситаи он чизеро оро медиҳанд; **зевари сару рӯ** воситаҳои ороиши сару рӯй (*аз қабили* гӯшвора, ҳалқа, дастпона *ва г.*).

**ЗЕР** زیر 1. таги ҳар чиз, тахт, поён; *муқоб.* **боло; зери…** поёни…, таги…; **аз зери**… аз таги… 2. қисмати поёнии чизе, поин: **дар зер, дар зери варақ, дар зери расм; ба зери**… а) ба таги…; дар поини…; б) дар дами…; **дар зери**… а) дар таги…; дар поини…; б) дар минтақаи амал ё таъсири…: **дар зери барфу борон, дар зери офтоби сӯзон, дар зери калтак (шаллоқ); дар зери девор** а) дар таги девор; б) назди девор, наздик ба девор. 3. *ниг.* **касра; либоси зер** либоси таг, либоси зерпӯш. 4. *мус.* садои баланду борик, овози нозуку маҳин; *муқоб.* **бам; зеру бам** пастию баландии овоз дар мусиқӣ; **зер кардан** а) фишор додан, пахш кардан (*мас., тугмаи зангро*); б) ба таги худ гирифтан, пахш кардан; в) ҳуҷум карда гирифтан, зӯран ишғол кардан. **зер кардани** *чизе ҷоеро* дар ҷое зиёд шудани чизе; ҷоеро тамоман фаро гирифтани чизе; **зер карда гирифтан** пахш карда ба даст даровардан; бо зӯрӣ ишғол намудан ҷоеро; **зер карда даромадан** *ба ҷое* ногаҳон ва нохост даромадан; ҳуҷум карда даромадан; **зери лаб гуфтан** оҳиста гап задан, бо овози паст ҳарф задан; **зери лаб хандидан** бесадо ва номаълум хандидан; тамасхур кардан; **зери по будан** хору зор ва беқадру беэътибор будан; **зери по шудан** поймол шудан; беқадру беарзиш гардидан; **зери хок шудан** дафн гардидан; мурдан; **зери чашм кардан // ба зери чашм гирифтан** таги чашм кардан, дар назар доштан (*бо мақсаде*); **зеру забар кардан (намудан)** тагу рӯй кардан, дарҳаму барҳам задан; нест у нобуд кардан, аз байн бурдан; **зеру забар шудан (гардидан)** тагу рӯй шудан; вайрон шудан, хароб гаштан, барбод рафтан; **зеру рӯ кардан** чаппаю роста кардан, дарҳаму барҳам задан, тагу рӯ кардан; **аз зери забон забон баровардан** моҳирона ва суханпардозона гап задан; **аз (бо) зери чашм нигаристан** ноаён нигоҳ кардан, дуздида нигаристан; **ба зери даст гирифтан** ба итоат даровардан, тобеъ кардан; **ба зери мушту лагад гирифтан** бо мушту лагад задан, лагадкӯб кардан; **ба зери обу арақ мондан** ба обу арақ ғӯтидан, сахт арақ кардан; **ба зери чашм гирифтан** *ниг.* **зери чашм кардан; дар зери дасти** *касе* **кор кардан** таҳти назорат ва роҳбарии касе кор кардан; дар тобеияти касе кор кардан.

**ЗЕРАНДОЗ** زیرانداز палосча ё порчае, ки зери қолин, гилем меандозанд.

**ЗЕРАФКАН(Д)** زیرافکن//زیرافکند 1. кӯрпа, бистар. 2. *мус*. номи оҳанге, ки онро «кӯчак» низ мегӯянд.

**ЗЕРБАНД** زیربند банди фаръӣ; банди дохили банди асосӣ (*мас., дар китоби қонунҳо*).

**ЗЕРБИНО** زیربنا 1. асос, поя, замина. 2. *фалс*. базис, поя.

**ЗЕРБОБ** زیرباب зерфасл, бахш; боби дохили боби асосӣ.

**ЗЕРГОҲ** زیرگاه *таър*. курсии поёнтар аз тахти шоҳ; курсӣ, сандалӣ.

**ЗЕРГУЗАР** زیرگذر *нав.* гузаргоҳи зеризаминӣ.

**ЗЕРГУРӮҲ** زیرگروه гурӯҳи фаръӣ, гурӯҳи хурд дар гурӯҳи асосӣ, гурӯҳча.

**ЗЕРДАСТ** زیردست фармонбардор, мутеъ, тобеъ; мағлуб; *муқоб.* **забардаст** 1; **зердаст кардан** мутеъ сохтан, тобеъ намудан; мағлуб кардан; **зердаст шудан** мутеъ гардидан, тобеъ шудан; мағлуб шудан.

**ЗЕРДАСТӢ** زیردستی фармонбардорӣ, мутеӣ, тобеият.

**ЗЕРИБАҒАЛӢ** زیربغلی *мансуб ба* **зери бағал**.

**ЗЕРИЗАМИНӢ** زیرزمینی воқеъ дар зери замин, тагизаминӣ: **обҳои зеризаминӣ, роҳи оҳани зеризаминӣ; сарватҳои зеризаминӣ** маъданҳои табиӣ, ки дар қишри замин воқеъ мебошанд.

**ЗЕРИКӮҲӢ** زیرکوهی воқеъ дар назди кӯҳ; **боғу сабзазори зерикӯҳӣ** боғу сабзазор дар доманаи кӯҳҳо.

**ЗЕРИЛАБӢ** زیرلبی **:зерилабӣ кардан** *гуфт.* худ ба худ ё бо каси дигар паст-паст гап задан.

**ЗЕРИН** زیرین 1. *мансуб ба* **зер**; поёнӣ, он чи дар поин воқеъ аст; **қайди зерин** эроди зайл; **хабари зерин** хабаре, ки дар зер баён мегардад, хабари зайл. 2. таҳ, таг; **либоси зерин** либоси таг, зерпӯш.

**ЗЕРИОБӢ** زیرآبی воқеъ дар зери об, дар таги об буда; **киштии зериобӣ** *ҳ.* киштии ҷангие, ки ҳам дар рӯи об ва ҳам дар зери обҳои баҳру укёнус мегардад.

**ЗЕРИПӮСТӢ** زیرپوستی воқеъ дар таги пӯст, дар дохили пӯсти бадан ҷогирифта: **варами зерипӯстӣ**.

**ЗЕРИСАНГӢ** زیرسنگی дар таги санг буда, тагисангӣ.

**ЗЕРИЧАШМӢ** زیرچشمی **: нигоҳи зеричашмӣ** нигоҳи махфиёна, номаълум нигоҳ кардан.

**ЗЕРКУНДА** زیرکننده кундаи зер, кундаи поёнӣ: **зеркундаи ҷувоз**.

**ЗЕРНИШИН** زیرنشین дар поин нишинанда; сокини маҳаллаи воқеъ дар пастхамӣ; ◊ **зернишин кардан** тақвият бахшидан, мустаҳкам кардан.

**ЗЕРО** زیرا *пайвандаки сабаб* аз ин ҷиҳат, ба ин сабаб, барои ин ки; чунки; **зероки** чунки.

**ЗЕРПИРОҲАН** زیرپیراهن *ниг.* **зерпӯш**.

**ЗЕРПӮШ** زیرپوش либоси таг, тагпӯш; *муқоб*; **болопӯш**.

**ЗЕРРАВ** زیررو *сохт.* болори (рави) асосии пешдолони хона, ки болорҳои дигар болои он гузошта мешаванд.

**ЗЕРСУТУН** زیرستون санг, кунда ва он чи ки дар зери сутун гузошта, сутунро болои он устувор мекунанд.

**ЗЕРТАНГ** زیرتنگ камарбанди шиками ҳайвони саворӣ, айил; *муқоб.* **забартанг**.

**ЗЕРФУН** زیرفون *бот.* дарахтест ба санҷид монанд, вале бесамар ва гули хушбӯи асалбор дорад.

**ЗЕРҶОМА** زیرجامه тагпероҳан; эзор.

**ЗЕҲ** I زه 1. шероза, зеҳак, ки дар канор ва ё даври ҷома, тӯппӣ *ва г.* дӯхта мешавад; мағзии кӯрпа; канора, ҳошия. 2. ресмони камон, чиллаи камон; **камон зеҳ кардан** а) торро ба камон бастан; б) омода кардани камон ба тирандозӣ.

**ЗЕҲ** II زه *кит.* зоиш, зоидан; **дарди зеҳ** дарди вазъи ҳамл.

**ЗЕҲ** III زه *кит. нидо* аҳсант!, офарин!

**ЗЕҲАК** زهک шероза, ҷияк; **зеҳаки пойҷома** тироз ва ороиши навормонанде, ки ба почаи эзори занон медӯзанд, ҷияки эзор.

**ЗЕҲАКДОР** زهکدار либос ё матое, ки дар ҳошияаш зеҳ дорад; ҷиякдор.

**ЗЕҲБОРИК** زهکباریک дорои зеҳи борик.

**ЗЕҲБОФӢ** زهبافی шерозабофӣ, чиякбофӣ.

**ЗЕҲГИР** زهگیر абзори махсусе, ки онро дар лаҳзаи тирандозӣ ҳамчун ангуштпона ба ангушт мепӯшиданд.

**ЗЕҲДОН** زهدان *ниг.* **заҳдон**.

**ЗЕҲДОР** زهدار зеҳ дӯхташуда, чиякдор, шерозадор.

**ЗЕҲК** *а.* ضحک *кит.* ханда, хандаи тамасхуромез.

**ЗЕҲН** *а.* ذهن 1. фаҳм, ҳуш, идрок; зиракӣ. 2. ҳофиза, ёд; **зеҳни** *касе* **кунд будан** кундфаҳм будан, дар омӯхтани илму ҳунар камқобилият будан; **зеҳни** *касе* **тез будан** хушзеҳну зирак будан; **зеҳн мондан** диққат кардан, аҳамият додан; **зеҳн монда дидан (нигоҳ кардан)** *гуфт.* бодиққат дидан, бо таваҷҷӯҳи махсус нигоҳ кардан ба чизе ё касе.

**ЗЕҲНАН** *а.* ذهناً аз рӯи зеҳн, аз рӯи идрок.

**ЗЕҲНӢ** ذهنی *мансуб ба* **зеҳн**.

**ЗЕҲНМОНӢ** ذهن‌مانی *исми амал аз* **зеҳн мондан**.

**ЗЕҲНТЕЗ** ذهن‌تیز зудфаҳм, зирак.

**ЗИ** ز *шакли дигари пешоянди* **аз** (*одатан дар назм мувофиқи талаби вазн кор фармуда мешавад*).

**ЗИБР** *а.* زبر *кит.* дурушт, дағал.

**ЗИБҲ** *а.* ذبح *кит.* буридани гулӯи ҳайвони ҳалолгӯшт; қурбонӣ.

**ЗИҒ** زیغ *кит.* бӯрё.

**ЗИҒБОФ** زیغباف *кит.* бӯрёбоф.

**ЗИҒОЛ** زیغال *кит.* қадаҳ, ҷом, пиёлаи калон, коса; ◊ **зиғол шигуфонидан** бо майи сурх пур кардани қадаҳ.

**ЗИД(Д)** *а.* ضد 1. мухолиф, хилоф, акс; муқобил. 2. душман, адӯ, бадхоҳ; **зидди…** а) муқобили… , алайҳи… б) *ҷузъи пешини калимаҳои мураккаб ба маънои* муқобил; зид(д) *медиҳад*: **зиддидавлатӣ, зиддидинӣ, зиддифашистӣ, зиддиҷангӣ, мудофиаи зиддиҳавоӣ; ба (бар) зидди…** *пешоянди таркибӣ* ба муқобили…; **ба ҳам зид** ду чизи мухолифи якдигар, носозгор; **зидду нақиз** муқобили ҳамдигар, ба ҳам мухолиф.

**ЗИДДИАХЛОҚӢ** ضداخلاقی хилофи ахлоқ буда.

**ЗИДДИБАШАРӢ** ضدبشری ба муқобили инсоният равонашуда.

**ЗИДДИДАВЛАТӢ** ضددولتی ба муқобили давлат равонашуда, зидди сиёсати давлат буда.

**ЗИДДИДЕМОКРАТӢ** ضددیماکرتی муқобили демократия равонашуда.

**ЗИДДИДИНӢ** ضددینی ба муқобили дин равонашуда, зидди дин буда.

**ЗИДДИИЛМӢ** ضدعلمی бар зидди илм, дар муқобили илм қарордошта.

**ЗИДДИИСЛОМӢ** ضداسلامی ба муқобили дини ислом равонашуда, зидди ислом буда.

**ЗИДДИҚОНУНӢ** ضدقانونی хилофи қонун буда.

**ЗИДДИМАЗҲАБӢ** ضدمذهبی хилофи мазҳаб буда.

**ЗИДДИМИЛЛӢ** ضدملی хилофи манфиатҳои миллӣ равонашуда.

**ЗИДДИХАЛҚӢ** ضدخلقی ба муқобили мақсаду мароми халқ равонашуда.

**ЗИДДИҲУКУМАТӢ** ضدحکومتی ба муқобили ҳукумат равонашуда.

**ЗИДДИҶАМЪИЯТӢ** ضدجمعیتی ба муқобили ҷамъият, бар алайҳи ҷомеа равона шуда.

**ЗИДДИҶАНГӢ** ضدجنگی ба муқобили ҷанг равонашуда.

**ЗИДДИҶОСУСӢ** ضدجاسوسی идорае, ки вазифаи он бартараф кардани амалиёти ҷосусии давлатҳои дигар аст.

**ЗИДДИЯТ** *а.* ضدیت 1. мухолифат, муқобилат; **зиддият нишон додан** муқобилият нишон додан, муқобил баромадан, мухолифат кардан. 2. *фалс.* яке аз категорияҳои фалсафист, ки мутобиқи он ҳар як ҳодиса ва ашёи олам ҷиҳатҳои ба ҳам зид ва дар айни замон ба ҳам алоқаманд дорад; муқобил будани як фикр, ақида, равия, ҷараён, синф *ва г.* ба дигаре, ихтиллофот.

**ЗИДДИЯТНОК** ضدیت‌ناک ихтиллофнок, тазоддошта, ба ҳам зид.

**ЗИДУДАН** زدودن *ниг.* **зудудан**.

**ЗИЁ** *а.* ضیا нур, рӯшноӣ, равшанӣ.

**ЗИЁБАХШ** ضیابخش нурдиҳанда, рӯшноибахш.

**ЗИЁГУСТАР** ضیاگستر рӯшноибахш, нурпош.

**ЗИЁД** *а.* زیاد бисёр, афзун, фаровон, беш; **солҳои зиёд** солҳои бисёр, солҳои дароз; **зиёд кардан** а) афзун кардан, афзудан, бисёр кардан; б) илова кардан, зам кардан; в) дароз кардан, тӯлонӣ намудан.

**ЗИЁДА** زیاده 1. *ниг.* **зиёд**. 2. бештар, зиёдтар, афзунтар, бисёртар. 3. беш аз ин.

**ЗИЁДАСАР** زیاده‌سر 1. *мач.* он ки қувваи худро аз будаш бештар шумурда, ба коре, ки аз ӯҳдаи он намебарояд, даст мезанад. 2. *мач.* мағрур; саркаш.

**ЗИЁДАТ** *а.* زیادت афзунӣ, бешӣ, бисёрӣ.

**ЗИЁДАТАЛАБӢ** زیاده‌طلبی аз ҳад зиёд чиз талаб кардан, хоҳиши чизи зиёдро кардан: **зиёдаталабӣ кардан**.

**ЗИЁДАТӢ** زیادتی 1. чизи барзиёд, беш аз даркорӣ; нодаркор. 2. бақия, боқимонда, пасмонда; **зиёдатӣ кардан** боқӣ мондан; **зиёдатӣ кунондан** *тарзи бавоситаи* **зиёдатӣ кардан;** маҷбур кардан ба боқӣ гузоштан; пасандоз кардан; **дарди сари зиёдатӣ** ташвиши нодаркор, заҳмати беҳуда; **зиёдатӣ доштан** *аз касе* нисбат ба касе афзалият (бартарӣ) доштан.

**ЗИЁДӢ** زیادی 1. афзунӣ, бисёрӣ, фаровонӣ. 2. зиёдатӣ, барзиёд, иловагӣ.

**ЗИЁӢ** ضیائی 1. *мансуб ба* **зиё**; дурахшанда, тобон. 2. корманди соҳаи фаъолияти фикрӣ; шахси огоҳ аз илму фарҳанг, равшанфикр, бомаданияту соҳибмаърифат.

**ЗИЁН** زیان 1. зарар, хисорат; *муқоб.* **нафъ, суд**. 2. балову осебе, ки гӯё аз ҷину парӣ ба одамон мерасида бошад; **зиёну заҳмат расондан** зарару осеб расондан, ташвишу нороҳатӣ овардан (-и деву ҷин), ҷин задан; **зиён кардан** а) зарар дидан, хасорат кашидан; нуқсон дидан; б) таъсири бад расонидани хӯроке ба кори меъда, масмум шудан; **зиён кашидан** зарар кашидан, хисорат дидан; **зиён расонидан (овардан)** зарар расонидан, зарар овардан.

**ЗИЁНГИРИФТА** زیان‌گرفته гирифтори бемории саръ, саръӣ.

**ЗИЁНДОР** زیان‌دار 1. зарарнок, зарароввар, хисоратоваранда, музир. 2. ҷунундор, ғашдор, зиёнзада; гирифтори бемории саръ.

**ЗИЁНЗАДА** زیان‌زده *ниг.* **зиёндор** 2.

**ЗИЁНКОР** زیان‌کار он ки ба коре ё чизе зарару нуқсон мерасонад, зараррасон.

**ЗИЁНКОРӢ** زیان‌کاری зараррасонӣ, вайронкорӣ, осебрасонӣ.

**ЗИЁНОВАР** زیان‌آور зарароввар, зарарнок.

**ЗИЁНПАРВАРӢ** زیان‌پروری *кит.* зарароварӣ, зарарнокӣ.

**ЗИЁНРАСОНӢ** زیان‌رسانی *ниг.* **зиёноварӣ**.

**ЗИЁРАТ** *а.* زیارت 1. дидор, мулоқот (*бо бузургон*), шарафёбӣ. 2. рафтан ба ҷоҳои муқаддас ва табаррук, боздиди мазору мақбарае; **зиёрат кардан (намудан)** *касеро, ҷоеро* ба дидори касе рафтан; ба дидани касе ё ҷое мушарраф гардидан; ◊ **зиёрат қабул!** ба шахси тоза аз сафар омада мегӯянд ва ӯ дар ҷавоб «мурод ҳосил!» мегӯяд; **ҳам зиёрат, ҳам тиҷорат** *(зарб.)* бо баҳонаи коре ба иҷро овардани кори дигаре.

**ЗИЁРАТГОҲ** زیارتگاه маҳалли зиёрат, ҷои муқаддас, ки ба диданаш меоянд (*аз қабили* мазор, мақбара *ва г.*).

**ЗИЁФАТ** *а.* ضیافت меҳмонӣ, меҳмондорӣ, пазироии меҳмонон; **зиёфати барфӣ** зиёфате, ки ба муносибати бой додан дар бозии хати барфӣ ҳангоми боридани барфи аввал барпо карда мешавад: **зиёфат кардан (додан)** меҳмон кардан; меҳмондорӣ намудан; **зиёфат пои пас ҳам дорад** (*зарб.*).

**ЗИЁФАТГОҲ** ضیافتگاه ҷои зиёфат.

**ЗИЁФАТДИҲӢ** ضیافت‌دهی зиёфат додан.

**ЗИЁФАТДОР** ضیافت‌دار дорои зиёфат.

**ЗИЁФАТХӮР** ضیافت‌خور ба зиёфат даъват шуда, меҳмон; он ки дар зиёфатҳо гаштанро дӯст медорад.

**ЗИКР** *а.* ذکر 1. ёд кардан, ёдоварӣ, баён; **зикри аҳвол** баёни ҳол, шарҳи аҳвол; **зикри хайр** ба некӣ ёд кардан; ситоиши корҳои неки касе баъд аз вафот; **фикру зикр** фикру хаёл; тамоми диққат; **зикр ёфтан // зикр шудан** баён гардидан, нақл гардидан; навишта шудан, ном бурда

шудан; **зикр кардан (намудан)** баён кардан, нақл кардан, ба забон овардан; номбар кардан. 2. *д.* дуое, ки сӯфиҳо бо овози баланд мехонданд, вирд; **зикри Худо** ба забон овардани номи Худо; муноҷот.

**ЗИКРЁФТА** ذکریافته *сифати феълии замони гузашта аз* **зикр ёфтан**; зикршуда, баёнгардида.

**ЗИКРШУДА** ذکرشده *сифати феълии замони гузашта аз* **зикр шудан**; баёнгардида, номбаршуда.

**ЗИҚ** *а.* ضیق дилтанг; **зиқ шудан** дилтанг шудан; андӯҳгин гаштан; **зиққи нафас** *тиб.* танг шудани нафас, нафастангӣ.

**ЗИҚӢ** ضیقی дилтангӣ; хафагӣ.

**ЗИЛЗИЛА** *а.* زلزله ҷунбиш ва ларзиши қишри кураи Замин, ки дар вақти шиддатнок рӯй доданаш боиси харобии биноҳо ва ҳалокати одамон мешавад, заминҷунбӣ, заминларза.

**ЗИЛЗИЛАБАРДОР** زلزله‌بردار ба зилзила тоб оваранда, он чи ки заминҷунбӣ онро вайрон карда наметавонад: **сохтмони зилзилабардор**.

**ЗИЛЗИЛАБАРДОРӢ** زلزله‌برداری ба зилзила тобоварӣ: **қобилияти зилзилабардории бино**.

**ЗИЛЗИЛАСАНҶ** زلزله‌سنج дастгоҳи санҷандаи қувва, вусъат ва қайду сабти дигар ҷиҳатҳои зилзила.

**ЗИЛЗИЛАСАНҶӢ** زلزله‌سنجی санҷидаи қувваи зилзила тавассути асбоби махсус.

**ЗИЛЗИЛАХЕЗ** زلزله‌خیز ҷое, ки бисёр зилзила рух медиҳад: **замини зилзилахез**.

**ЗИЛЛ** *а.* ظل 1. соя. 2. *маҷ.* паноҳ, ҳимоят; **зилли Худо** сояи Худо (*сифати подшоҳ*).

**ЗИЛЛАТ** *а.* ذلت хорӣ, забунӣ; *муқоб.* **иззат**.

**ЗИЛОЛ** *а.* ظلال *ҷ.* **зилл**.

**ЗИЛУ** زیلو *кҳн.* қолин, қолинча, гилем, палос.

**ЗИЛЪ** *а.* ضلع *кит.* 1. *тиб.* қабурға, данда; устухони паҳлу. 2. *риёз.* тараф, паҳлуи сегӯша *ва г.*

**ЗИМ** زم : **зим ғоиб шудан** *лаҳҷ.* якбора ғоиб шудан, банохост нопадид гаштан.

**ЗИМИСТОН** زمستان фасли чаҳоруми сол, ки мавсими сармост; *муқоб.* **тобистон**.

**ЗИМИСТОНА** زمستانه *ниг.* **зимистонӣ; таътили зимистона** таътили зимистонии мактаббачагон.

**ЗИМИСТОНГУЗАРОНӢ** زمستان‌گذرانی гузарондани зимистон, паси сар кардани мавсими зимистон.

**ЗИМИСТОНӢ** زمستانی *мансуб ба* фасли зимистон; **либоси зимистонӣ** либоси хоси **фасли зимистон**.

**ЗИММА** *а.* ذمه ӯҳда, ӯҳдадорӣ; **ба (дар) зимма гирифтан** ӯҳдадор шудан, вазифадор шудан; иҷрои кореро ба ӯҳда гирифтан; **ба зиммаи** *касе* **гузоштан (мондан)** касеро ӯҳдадор кардан, вазифадор кардан ба иҷрои коре; ◊ **аҳли зимма** *таър.* яҳудиён, насрониён ва зардуштиён, ки иҷрои шартҳои муайянеро ба ӯҳда гирифта, дар мамлакатҳои исломӣ зиндагонӣ мекарданд ва онҳоро зиммӣ ё зинҳорӣ низ меномиданд.

**ЗИММӢ** ذمّی *ниг.* **зимма (аҳли зимма)**.

**ЗИМН** *а.* ضمن андарун, дарун, дохил; байн, миён; **дар зимни**... а) дар дохили…; дар байни…; б) дар айни замон бо…, дар баробари…: **дар зимни кори адабӣ; дар зимни гап** дар аснои гап задан, дар мобайни гуфтор; дар омади гап; **дар ин зимн** дар ин миён, дар ин вақт.

**ЗИМНАН** *а.* ضمناً дар зимни…, дар байни…; дар баробари ин, дар айни замон, дар омади гап: **зимнан инро ҳам бояд қайд кард**.

**ЗИМОД** *а.* ضماد он чи ки бо он ҷароҳатро банданд, он чи, ки бар ҷароҳат ниҳанд, марҳам.

**ЗИМОМ** *а.* زمام 1. лаҷом, инон, миҳор; *ба тариқи истиора:* **зимоми ихтиёр**. 2. *маҷ.* ихтиёр, ирода.

**ЗИМОМДОР** زمام‌دار 1. дастгирандаи лаҷом. 2. *маҷ.* ҳоким; он ки идораи коре дар ихтиёри ӯст; мансабдор.

**ЗИМОМДОРӢ** زمام‌داری амал ва шуғли зимомдор, ҳукуматдорӣ, ҳукмфармоӣ.

**ЗИН** زین афзоре, ки барои нишастан ба пушти асп (*ва ё дигар чорпои саворӣ*) мебанданд; **сари зин** болои зин, рӯи зин; **зин кардан (задан)** гузоштан ва бастани

**кардан (задан)** гузоштан ва бастани зин бар пушти асп.

**З-ИН** زین *шакли кӯтоҳшудаи* **зи ин** *ва* **аз ин**.

**ЗИНА** زینه 1. ҳар як аз пояи нардбон ё роҳрави байни табақаҳои поину болои иморатҳо, палакон, фағона. 2. нардбони хиштин, сангин ё чӯбин ва роҳрав барои баромадан ба болохона ё ба қабатҳои болоии биноҳои серошёна, зинапоя. 3. *маҷ.* дараҷа, мартаба; **зинаи тараққиёти иқтисодӣ** поя ва дараҷаи тараққиёти иқтисодӣ; давраи муайяни пешрафти иқтисодиёт.

**ЗИНАБОҒ** زینه‌باغ боғе, ки дар нишебию ёнаҳои ба суфаҳо ҷудокардаи кӯҳсор ва талу теппаҳо бунёд карда шудааст.

**ЗИНАПОЯ** زینه‌پایه *ниг.* **зина** (1, 2).

**ЗИНАТ** *а.* زینت чизҳои ороишӣ, он чи бо он ҷое ё касеро ороиш медиҳанд, зевар, пероя; **зебу зинат** *ниг.* **зеб (зебу зинат); зинат додан** ороиш додан, оростан.

**ЗИНАТБАХШ** زینت‌بخش ороишдиҳанда, зебдиҳанда.

**ЗИНАТДЕҲ** زینت‌ده *ниг.* **зинатбахш**.

**ЗИНБАРДОР** زین‌بردار *таър.* ходими саисхонаи аморат, ки аспро зин карда, ба саворӣ омода мекард.

**ЗИНДА** زنده 1. инсон ё ҳайвоне, ки дар бадан ҷон дорад, ҷондори дар ҳаёт буда, барҳаёт; *муқоб.* **мурда**. 2. ҳар он чи амал мекунад, дар воқеъ мавҷуд аст; **вазни зинда** вазни ҳайвон дар ҳолати зинда будан; **забони зинда** забони дар истеъмол буда, забоне, ки миллате, қавме ё қабилае бо он гуфтугӯ мекунад; *муқоб.* **забони матрук; зинда ба зинда** дар ҳолати зинда будан: **зинда ба зинда гӯрондан; зинда кардан** ҳаёт бахшидан; эҳё кардан; **зинда шудан** ҷон пайдо кардан; эҳё гардидан; ◊ **шоҳиди зинда** шоҳиде, ки воқеаро бо чашмони худ дидааст; **зинда дар гӯр будан** бо азобу машаққат зиндагонӣ кардан; азобу машаққати сахт кашидан; **зинда бод!** поянда бод!, бигзор ҷовид монад! (*хитоб, ки умри дароз, муваффақият ва равнақи тоза хостанро ба касе ё чизе ифода мекунад*): **зинда бод дӯстӣ**! …

**ЗИНДАГӢ** زندگی ҳаёт, умр, ҳастӣ; **асбоби зиндагӣ** васоили даркорӣ барои рӯзгор (*аз қабили* хӯрок ва пӯшок); **пайдоиши зиндагӣ** ба вуҷуд омадани ҳаёт дар рӯи замин; **роҳи зиндагӣ** роҳи ҳаёт, тарзи зиндагӣ; **ташвиши зиндагӣ** кору бори ҳаррӯза; **бо деҳқонӣ зиндагӣ кардан** аз даромади деҳқонӣ хӯроку пӯшоки худро таъмин кардан; ◊ **гарму сарди зиндагиро дидан (чашидан)** а) пастиву баландӣ ва азобу роҳати зиндагиро аз сар гузарондан; б) таҷрибадор шудан.

**ЗИНДАГОНӢ** زندگانی 1. зиндагӣ, зинда будан, ҳаёт. 2. истиқомат, бошиш; **зиндагонӣ кардан (доштан)** а) зистан, умр ба сар бурдан; б) истиқомат кардан, сукунат доштан.

**ЗИНДАДИЛ** زنده‌دل ҳаётдӯст, равшанзамир; хушдил; шӯхтабиат; *муқоб.* **афсурдадил**.

**ЗИНДАДИЛӢ** زنده‌دلی ҳаётдӯстӣ, равшанзамирӣ; хушдилӣ.

**ЗИНДАДИЛОНА** زنده‌دلانه ҳаётдӯстона, равшанзамирона; хушдилона.

**ЗИНДАДОР** زنده‌دار зиндадоранда, зиндакунанда.

**ЗИНДАЁД** زنده‌یاد *ниг.* **шодравон**.

**ЗИНДАЗОӢ** زنده‌زایی *биол.* тарзи дар батн калон карда таваллуд кардани насл; *муқоб.* **тухмзоӣ**.

**ЗИНДАСАҒИР** زنده‌صغیر *гуфт., ниг.* **зиндаятим**.

**ЗИНДАҶУДО** زنده‌جدا дар зиндагӣ аз ҳамдигар ҷудошуда.

**ЗИНДАҶУДОӢ** زنده‌جدای зиндаҷудо будан, ҳанӯз дар вақти барҳаёт будани шахси наздике аз ӯ ҷудо будан; ҷудоии иҷборӣ.

**ЗИНДАЯТИМ** زنده‌یتیم фарзанди инсон, ки падару модар дошта бошад ҳам, бепарастор ва танҳо мондааст.

**ЗИНДИҚ** *а.* زندیق бедин, аз дин баргашта, мулҳид, даҳрӣ.

**ЗИНДОН** زندان бандихона, ҳабсхона, маҳбас; **зиндони абадӣ** ҳабси доимӣ, ҳабси якумрӣ.

**ЗИНДОНБОН** زندان‌بان посбони ҳабсхона ва маҳбусон.

**ЗИНДОНӢ** زندانی маҳбус, бандӣ.

**ЗИНДОНХОНА** زندان‌خانه *ниг.* **зиндон**.

**ЗИНДОНШИКАН** زندان‌شکن зиндонии гуреза, касе, ки аз зиндон гурехтааст.

**ЗИНДОР** زین‌دار дорои зин.

**ЗИНО** *а.* زنا хуфтухоби беникоҳи зану мард: **зино кардан**.

**ЗИНОГАР** زناگر *ниг.* **зинокор**.

**ЗИНОГАРӢ** زناگر *ниг.* **зинокорӣ**.

**ЗИНОКОР** زناکار он ки зино мекунад.

**ЗИНОКОРӢ** زناکاری амали зинокор.

**ЗИНПӮШ** زین‌پوش он чи зинро бо он пӯшанд.

**ЗИНСОЗ** زین‌ساز он ки зин месозад.

**ЗИНСОЗӢ** زین‌سازی амалу шуғли зинсоз.

**ЗИНХОНА** زین‌خانه 1. хонаи зин, болои зин, рӯи зин. 2. хоначаи махсус дар саисхона барои нигоҳдории зин, ки дар замони амирӣ асирони муваққатро дар он ҷо нигоҳ медоштанд.

**ЗИНҲОР** زینهار 1. паноҳ, амон: **зинҳор додан, зинҳор хостан; ба зинҳори** *касе* **омадан** амон пурсида омадан ба назди касе. 2. ҳаргиз, асло: **зинҳор наравед!**

**ЗИНҲОРДОР** زینهاردار *кит.* амондиҳанда; он ки аҳду паймон мебандад.

**ЗИРА** زیره 1. растании алафии кӯҳӣ. 2. тухми реза ва хушбӯи растании алафӣ, ки дар кӯҳистон мерӯяд ва онро ба хӯрок меандозанд ва дар тиб истифода мебаранд.

**ЗИРАБО** زیره‌با *хӯр.* шӯрбои гӯштӣ бо зира.

**ЗИРАГӢ** زیرگی : **беқасаби зирагӣ** навъи беқасаби майдарахи сабзранг.

**ЗИРАК** زیرک бофаросат, боҳуш, ҳушёри тезфаҳм.

**ЗИРАКӢ** زیرکی ҳушёрӣ, тезфаҳмӣ, хушзеҳнӣ.

**ЗИРАКОНА** زیرکانه ҳушёрона, бо зиракӣ.

**ЗИРАКМАНИШ** زیرک‌منش зирактабиат, фаросатнок.

**ЗИРАКТАБИАТ** زیرک‌طبیعت *ниг.* **зиракманиш**.

**ЗИРАЧОЙ** زیره‌چای чойе, ки дар он зира андохта шудааст.

**ЗИРБАК** زربک марҳалае дар пухтани оши палав, ки ба болои гӯшту пиёз ва сабзии дар равғани доғ сурх кардашуда об рехта, бо зираву зирк муддате то андохтани биринҷ маҳин меҷӯшонанд.

**ЗИРБИДАН** زربیدن бирён шудан.

**ЗИРБОН(И)ДАН** زرباندن//زربانیدن бирён кардан; бирён карда пухтан.

**ЗИРВА** *а.* ذروه *кит.* 1. қуллаи кӯҳ, сари кӯҳ. 2. баландӣ, ҷой ва мақоми баланд.

**ЗИРЕБА** زیریبه хор ё парахачаи чӯбе, ки ба даст ва ё по мехалад.

**ЗИРЕҲ** زره 1. *таър.* либоси ҷангии аз ҳалқаҳои оҳанӣ бофта, ки ҳамчун воситаи худмуҳофизатӣ вақти ҷанг мепӯшиданд, ҷавшан. 2. *ҳ.* пӯшиши оҳанини киштӣ, қатора ва мошинҳои ҷангӣ.

**ЗИРЕҲГАР** زره‌گر *таър.* ҷавшансоз, устои созандаи либоси ҷангӣ.

**ЗИРЕҲДОР** زره‌دار *ниг.* **зиреҳпӯш**.

**ЗИРЕҲЗАН** زره‌زن *ҳ.* тӯпи зиреҳшикани махсус, ки тирҳои он зиреҳи воситаҳои ҷангиро зада шикоф карда метавонад: **тӯпи зиреҳзан**.

**ЗИРЕҲПӮШ** زره‌پوش 1. *ҳ.* он ки зиреҳ пӯшидааст, зиреҳпӯшида; ҷавшанпӯш. 2. восита ва нақлиёти ҷангии зиреҳпӯшондашуда: **мошини зиреҳпӯш, киштии зиреҳпӯш, қатораи зиреҳпӯш**.

**ЗИРЕҲШИКАН** زره‌شکن *ниг.* **зиреҳзан**.

**ЗИРИҚ-ЗИРИҚ** زریق‌زریق : **зириқ-зириқ дард кардан** *гуфт.* оҳиста ва гоҳ-гоҳ дард кардан; сим-сим дард кардан (-и дандон, камар ва дигар узвҳои инсон).

**ЗИРИШК** زرشک *ниг.* **зирк**.

**ЗИРК** زرک растание, ки меваи он ба қадри донаи анор буда, сурхранг мешавад, онро дар ош меандозад, анбарборис, зиришк.

**ЗИРНИХ** زرنیخ ҷисми маъданиест мураккаб аз гӯгирд ва маргимуш, ки омехтаи онро бо оҳак барои равондани (сутурдани) мӯи бадан кор мефармоянд, зарних.

**ЗИРОАТ** *а.* زراعت киштукор, деҳқонӣ; **илми**

**зироат** илми кишоварзӣ.

**ЗИРОАТКОР** زراعت‌کار кишоварз, деҳқон, барзгар, зореъ.

**ЗИРОАТКОРӢ** زراعت‌کاری кишоварзӣ, деҳқонӣ; киштукор.

**ЗИРОАТӢ** زراعتی *мансуб ба* **зироат**; **ноҳияи зироатӣ** ноҳияе, ки аҳолии он асосан бо деҳқонӣ машғул аст.

**ЗИРОЪ** ذراع *кит.* 1. газ, воҳид, ченак, аз оринҷ то нӯги ангушти миёна (*тахминан 48 см*). 2. андоза кардан, чен кардан.

**ЗИРӮҲ** *а.* ذی‌روح *кит.* он ки рӯҳ дорад, зинда.

**ЗИРФУН** زیرفون *ниг.* **зерфун**.

**ЗИСТ** زیست зиндагӣ, ҳаёт: **зисту зиндагонии мардум, муҳити зист**.

**ЗИСТАН** زیستن 1. зиндагӣ кардан, умр дидан. 2. зиндагонӣ кардан, истиқомат кардан: **онҳо дар хиёбони марказӣ мезистанд**.

**ЗИСТКУРА** زیست‌کوره минтақаи кураи замин, ки дар он ҳаёт вуҷуд дорад, биосфера.

**ЗИСТШИНОСӢ** زیست‌شناسی илм дар бораи муҳити зист.

**ЗИФОФ** *а.* زفاف *кит.* фиристодани арӯс ба хонаи домод; шаби арӯсӣ; тӯйи никоҳ.

**ЗИФТ** *а.* زفت 1. моддаи сиёҳи ғализ, ки дар сохтмон ва роҳсозӣ кор мефармоянд, қатрон, қир. 2. самғи дарахти санавбар.

**ЗИХНА** زخنه хасис, мумсик; ҳарис.

**ЗИХНАГӢ** زخنگی зихна будан, хасисӣ, мумсикӣ.

**ЗИҲӢ** زهی *нидо* офарин!, хушо!, чӣ хуш!: **зиҳӣ саодат!**

**ЗИҲОФ** *а.* زهاف *адш.* афтодани ҳарфе дар рукни шеър.

**ЗИЧ** زیچ ду ё чанд чизи сахт ба ҳам часпида ва ё бисёр ба ҳам наздик, ҷафс; **алоқаи зич** робитаи наздик; робитаи мустаҳкам; **зич кардан** ниҳоят наздик овардани чизе ба чизи дигар, ҷафс кардан; **зич нишастан** ба ҳам тамоман наздик ва часпида нишастан; **дарро зич пӯшондан** дарро чунон маҳкам пӯшондан, ки ягон роғе намонад, дарро ҷафс пӯшондан.

**ЗИЧИСАНҶ** زیچی‌سنج асбоби андозагири зичии ҷисм.

**ЗИЧӢ** زیچی ҷафсӣ; анбӯҳӣ: **зичии аҳолӣ**.

**ЗИҶ** زیج *нуҷ.* ҷадвале, ки аз рӯи он ҳаракат ва вазъияти ситора ва сайёраҳоро меомӯзанд.

**ЗИШТ** زشت 1. баднамо, бадафт; *муқоб.* **зебо**. 2. бад, нописанд, қабеҳ: **кори (амали) зишт, рафтори зишт**.

**ЗИШТАНДОМ** زشت‌اندام *ниг.* **зиштрӯ**.

**ЗИШТӢ** زشتی бадӣ, қабоҳат.

**ЗИШТКОР** زشت‌کار он ки кори зишт мекунад, бадкор, табоҳкор.

**ЗИШТРӮ** زشت‌رو баднамо, бадафт, хунукбашара.

**ЗИШТТИНАТ** زشت‌تینت бадсират; бадхулқ.

**ЗИШТХӮ** زشت‌خو бадхӯ, бадхулқ.

**ЗӢ** *а.* ذی *ниг.* **зу**.

**ЗОБ I** زاب *кит.* 1. хосият, сифат. 2. чашм; чашма.

**ЗОБ II** *а.* ضاب *кит.* дарахти талхи заҳрдор, аз қабили ҳанзал ва заққум.

**ЗОБГАР** زابگر *кит.* зарбае, ки ба даҳани пурбод мезананд, то бод аз он бо садо хориҷ шавад.

**ЗОБҒУР** زابغر *ниг.* **зобгар**.

**ЗОБИТ** *а.* ضابط *кит.* забткунанда; маҳкам нигоҳдоранда; идоракунанда, ҳоким.

**ЗОБИТА** *а.* ضابطه қоида, қонун, дастур.

**ЗОВ I** زاو *кит.* дара, шикофии байни кӯҳҳо, гузаргоҳи танг дар кӯҳҳо.

**ЗОВ II** زاو *кит.* бинокор, меъмор.

**ЗОВАР I** زاور *кит., нуҷ.* номи сайёраи Зӯҳра.

**ЗОВАР II** زاور *кит.,* нерӯ, қувват, қудрат, иқтидор.

**ЗОВАР III** زاور *кит.* 1. маркаб, шутури боркаш. 2. ходим, хидматгор.

**ЗОВИЯ** *а.* زاویه 1. *ҳанд.* кунҷ, гӯша. 2. кулба,

гӯша.

**ЗОВИЯНИШИН** زاویه‌نشین *ниг* **гӯшанишин**.

**ЗОВИЯНИШИНӢ** زاویه‌نشینی *ниг.* **гӯшанишинӣ**.

**ЗОВИЯСАНҶ** زاویه‌سنج асбоби паймоиши дараҷаи зовия.

**ЗОҒ** زاغ як навъ парандаи сиёҳранги калон, ғуроб; **зоғи ало** навъи зоғи рангаш алобуло, калоғ; **нест зоғе бе доғе** *(зарб.)* ҳеҷ чиз бе айб намешавад.

**ЗОҒА** زاغه *кит.* 1. чордеворе, ки дар он бештар фақирон ва кӯчманчиён зиндагӣ мекарданд. 2. оғил, ғоре, ки дар он чорпоёнро ҷо мекарданд.

**ЗОҒНӮЛ** زاغنول олати оҳанини дусара, ки бо он замин мекананд ва санг мешикананд, чок.

**ЗОҒСАР** زاغسر як навъ гунҷишк, ки сараш монанди сари зоғ сиёҳ аст.

**ЗОҒСОР** زاغسار *кит.* 1. зоғмонанд. 2. *маҷ.* сабукмағз, камақлу ҳуш.

**ЗОҒЧА** زاغچه *зоол.* як навъ зоғи сиёҳи хурд.

**ЗОҒЧАШМ** زاغچشم дорои чашми сабзу обӣ, он ки чашмонаш ба чашмони зоғ монанд аст.

**ЗОҒЧЕҲР** زاغچهر *кит., маҷ.* дорои чеҳраи зишт, сиёҳрӯ.

**зод** زاد *асоси замони гузашта аз* **зодан**; *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънои* зода, зоида: **одамизод, паризод**.

**ЗОД I** *а.*زاد тӯша, хӯроке, ки дар сафар бо худ мегиранд; **зоди сафар** тӯшаи роҳ.

**ЗОД II** ضاد *номи ҳарфи ҳаждаҳуми алифбои арабии тоҷикӣ, ки дар ҳисоби ҷумалу абҷад ба* 800 *баробар аст.*

**зода** زاده 1. *асоси замони ҳозира аз* **зодан**; зоидашуда, таваллудёфта; фарзанд, авлод; **зодаи хотир** натиҷаи кори фикрӣ. 2. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънои* аз касе ё насле таваллудшуда: **Боқизода, деҳқонзода; ашрофзода**.

**ЗОДАГОН** زادگان *кит. шакли кӯтоҳшудаи* **асилзодагон**.

**ЗОДАН** زادن зоидан; таваллуд кардан, фарзанд ба дунё овардан.

**ЗОДБУМ** زادبوم *ниг.* **зодгоҳ**.

**ЗОДГОҲ** زادگاه ҷои таваллуд, маҳалли таваллуд, ватан.

**ЗОДНОМА** زادنامه *ҳуқ.* ҳуҷҷатест, ки ба кӯдаки навзод дода мешавад ва шахсияти ӯро то гирифтани шиноснома муайян мекунад, шаҳодатномаи таваллуд.

**ЗОДРӮЗ** زادروز рӯзи таваллуд.

**ЗОДСАРВ** زادسرو *киноя аз* одами озод.

**ЗОДСОЛ** زادسال соли таваллуд.

**ЗОДУБУД** زادوبود *кит.* сармоя ва асбобу анҷоми зиндагӣ, будушуд.

**ЗОЕЪ** *а.* ضایع 1. талаф, нобуд; талафшуда, нобудгардида. 2. беҳуда, бефоида; бекора; **зоеъ гардидан (шудан)** талаф шудан, барбод рафтан; бефоида гузаштан: **вақти** *касе* **зоеъ гардидан, меҳнати** *касе* **зоеъ шудан**.

**ЗОЁ** زایا 1. дорои тавоноӣ ва имконияти зоидан. 2. *маҷ.* афзуншаванда, густаришёбанда.

**ЗОЁНДАН** زایاندن *тарзи бавоситаи* **зоидан**; таваллуд кунонидан, вақти таваллуд ёрӣ додан.

**ЗОИД** *а.* زائد зиёдшаванда; зиёда, бисёр.

**ЗОИДА** زائده 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **зоидан**; бача таваллудкарда, он зан, ки зоидааст. 2. таваллудшуда, мутаваллид; **бародарони зоида** додарони ҳампадару ҳаммодар; **зоида шудан** таваллуд ёфтан, ба дунё омадан.

**ЗОИДАН** زائدن 1. бача овардан, вазъи ҳамл кардан; сабук шудан (*нисбат ба зан*). 2. тухм кардан, тухм овардан (*нисбат ба мург*); **ҳанӯз модараш назоидааст** дар мавриди мислу монанд надоштани касе мегӯянд.

**ЗОИҚА** *а.* ذایقه яке аз панҷ ҳисси инсон, ки кас бо он мазаи чизҳоро мефаҳмад, ҳисси чашоӣ.

**ЗОИЛ** *а.* زائل *кит.* нобуд, маҳв, фонӣ; ҳалок; **зоил шудан**.

**ЗОИР** *а.* زائر *кит.* зиёраткунанда, ба дидорбинӣ раванда.

**ЗОИЧА** زائچه *нуҷ.* 1. он чи ки мунаҷҷимон

баъд аз муайян кардани мавқеи ситораҳо дар бораи вуқӯи ҳодисае пешгӯӣ мекарданд. 2. ҷадвали нуҷум, ки мунаҷҷимони қадим дар вақти таваллуди касе барои пешгӯӣ кардани толеи вай тартиб медоданд.

**ЗОИШ** زائش *ниг.* **зодан**.

**ЗОИШГОҲ** زائشگاه муассисаи тиббӣ, ки дар он занҳои ҳомила барои табобат, нигоҳдорӣ ва зоидани кӯдак мераванд, ҷои таваллуд кардан, таваллудхона.

**ЗОК//ЗОГ** زاک//زاگ ҷисми маъданиест намакмонанд, ки дар суратгирӣ, чармгарӣ, рангрезӣ ва тиб ба кор мебаранд, даҳани фаранг.

**ЗОКИР** *а.* ذاکر 1. зикркунанда, ёдоваранда. 2. *кит.* ситоишкунанда, зикркунанда (-и Худо).

**ЗОКОБ** زاکاب зоки бо об омехта, ки дар рангрезӣ ба кор мерафт.

**ЗОЛ** I ذال *номи ҳарфи нӯҳуми алифбои арабиасоси тоҷикӣ, ки дар ҳисоби абҷад ба 800 баробар аст.*

**ЗОЛ** II زال 1. пир, мӯйсафед; пири ҳилагар. 2. номи падари Рустам – қаҳрамони афсонавии «Шоҳнома», ки сурхрӯю сафедмӯй зоида шуда буд ва бинобар ин ӯро Золи Зар меномиданд.

**ЗОЛИМ** *а.* ظالم ситамгар, зулмкунанда, бедодгар.

**ЗОЛИМӢ** ظالمی ситам, зулм, бедодгарӣ.

**ЗОЛИМОНА** ظالمانه ситамгорона, бедодгарона; бераҳмона, ваҳшиёна.

**ЗОЛУ** زالو *ниг.* **зулу**.

**ЗОМАҲРОН** زامهران *кит., тиб.* доруи зидди заҳр, подзаҳр.

**ЗОМИЁД** زامیاد 1. *кит.* номи рӯзи 27-уми моҳи шамсӣ дар солшумории қадимии форсӣ, ки ҳар як рӯзи моҳ номи махсусе доштааст. 2. номи фариштаи муваккали ин рӯз.

**ЗОМИН** *а.* ضامن замонатдиҳанда, кафил.

**ЗОМУ** زامو *кит.* дастанбӯй.

**ЗОМУЧА** زاموچه харбузаи лӯндаи тезпазаки хушбӯй, ҳандалак, толибӣ.

**ЗОМҲАРОН** زامهران *ниг.* **зомаҳрон**.

**З-ОН** زان *шакли кӯтоҳшудаи* **зи он** *ва* **аз он**.

**ЗОНИЯ** *а.* زانیه зани зинокор, зани бадахлоқ, фоҳиша.

**ЗОНӢ** *а.* زانی *ниг.* **зинокор**.

**ЗОНУ** زانو банде, ки устухони сонро бо соқи по мепайвандад ва косаи зонуро ба вуҷуд меорад; **зону задан** а) ба рӯи зону нишастан, сари зону нишастан дар пеши касе барои таъзим ё зорию илтиҷо; б) *маҷ.* таслим шудан ба касе; **зону зада нишастан** сари зону нишастан; **ба зону афтодан** *ниг.* **зону задан**.

**ЗОНУБАНД** زانوبند чарме, ки савораҳо ба рӯи зону мебастанд.

**ЗОНУКАШОН** زانوکشان *феъли ҳол аз* **зону кашидан**; бо сари зону ҳаракаткунон, бо сари зону раванда.

**ЗОНУНИШИН** زانونشین 1. ба сари зону нишаста. 2. *маҷ.* шикастхӯрда, мағлуб.

**ЗООЛОГИЯ** *ю.* زالاگیه *ниг.* **ҷонваршиносӣ, ҳайвонотшиносӣ**.

**ЗООТЕХНИКА** *ю.* زاتخنیکه илм оид ба парвариш ва нигоҳдории чорво ва парандагон барои истеҳсоли гӯшт, шир, тухм, пашм, пӯст *ва г.*

**-зор** زار *пасванди калимасоз, ки ҷои бисёрӣ ва анбӯҳии чизе ва ё майдони кишти чизеро ифода мекунад:* **алафзор, регзор, гулзор, ғаллазор, пахтазор**.

**ЗОР** I زار 1. нотавон, заиф; оҷиз, бечора; хор, забун, беқадру қимат; **ошиқи зор, зиндаву зор, зору мискин, зору низор, хору зор; ҳоли зор** а) аҳволи ниҳоят бад, ҳолати риққатовар; б) *маҷ.* бадбахтӣ, шӯрбахтӣ. 2. бисёр; баланд, сахт: **нолаи зор; зор гиристан** бо нолаву фиғон гиристан, бо сӯзу гудоз гиря кардан. 3. сахт мӯҳтоҷ, эҳтиёҷманд; **зор будан** *ба чизе* а) ниҳоят мӯҳтоҷ будан ба чизе; б) сахт муштоқ будан ба чизе; **зор мондан** бекасу бечора дар роҳ мондан; ◊ **очаи (модари) зори** *касеро* **нишон додан** адаби касеро додан, ба ҷазои сазояш расондан *(дар мавриди таҳдид мегӯянд)*; **зор-зор гиристан** бо тамоми овоз ё бо ғаму андӯҳ ва ғиреву фиғон нолидану гиристан.

**ЗОР//ЗОРР** II زار//زار *кит.* зиёновар, зарар-

расон.

**ЗОРА** زاره *гуфт.* зорӣ, илтиҷо, тавалло: **зора кардан**.

**ЗОРАНДА** زارنده зорикунанда, таваллокунанда.

**ЗОРЕЪ** *а.* زارع *кит.* зироаткунанда, деҳқон.

**ЗОРИБ** *а.* ضارب 1. он ки мезанад, зананда. 2. зарбзананда, сикказананда.

**ЗОРИДАН** زاریدن зорӣ кардан, нолидан.

**ЗОРИКУНОН** زاری‌کنان *феъли ҳол аз зорӣ* **кардан**; гирякунон, таваллокунон, дар ҳоли зориву лоба.

**ЗОРӢ** زاری 1. нола, фарёду фиғон; **гиряву зорӣ** гиряву нола; **зорӣ кардан** нолидан, političkoлиш кардан. 2. илтиҷо, тавалло, тазарруъ. 3. хорӣ, беқадрӣ, забунӣ: **хорию зорӣ ё ба зорӣ, ё ба зӯрӣ, ё ба зар** (*мақ.*)

**ЗОРМОНДА** زارمانده *сифати феълии замони гузашта аз* **зор мондан**; чизи нодаркор, чизи беэътибор; беқадру қимат; сабилмонда.

**ЗОРО** زارا *гуфт.* эҳтимол, шояд ки…, мумкин аст, ки…

**ЗОРОН** زاران *феъли ҳол аз* **зоридан**; зорикунон, дар ҳоли зорӣ кардан.

**ЗОРРА** ضاره *муаннаси* **зорр**; ҳайвоноти вахшии даранда.

**ЗОТ** I ذات *а.* 1. *кҳн.*, *фалс.* асл, моҳият, ҳастӣ ва ҳақиқати ҳар чиз. 2. асл, насаб (*нисбат ба инсон*); зот надоштан аслу насаб надоштан; бадзот будан, бадасл будан. 3. насл, ҷинс (*нисбат ба ҳайвон*): гӯсфанди зоти ҳисорӣ. 4. шахсият, вуҷуд: зоти пок, зоти шариф, зоти ҳумоюн; зоту зурриёт гуфт. насл, авлод.

**ЗОТ** II ذات *гуфт.* ҳеҷ, ҳаргиз, асло.

**ЗОТАН** *а.* ذاتاً дар асл, аслан; табиатан, моҳиятан.

**ЗОТИЯ** *а.* ذاتیه аслӣ, табиӣ.

**ЗОТӢ** ذاتی 1. аслӣ, табиӣ, фитрӣ. 2. наслдор, зотдор; дорои зоти хуб: **гови зотӣ, саги зотии чӯпонӣ**.

**ЗОТПАРВАРӢ** ذاتپروری *чорв.* маҷмӯи чорабиниҳои чорводорӣ, ки барои беҳтар кардани сифатҳои ирсии ҳайвонот ва баланд бардоштани хусусиятҳои зотию маҳсулнокии онҳо нигаронида шудааст; **фермаи зотпарварӣ** фермае, ки бо парвариши чорвои зотӣ машғул аст.

**ЗОТУЛБАЙН** *а.* ذات‌البین муносибат ва робитаи байни ду кас ё ду қавм.

**ЗОТУЛБУРУҶ** *а.* ذات‌البروج *нуҷ.* фалаки ҳаштум, ки бурҷҳои дувоздаҳгона доштааст.

**ЗОТУЛКАБАД** *а.* ذات‌الکبد *тиб.* газаки (варами) ҷигар.

**ЗОФА** زافه *кит.* 1. гиёҳест заҳрнок, ки ба сири пиёзи кӯҳӣ монанд аст. 2. хорпушт, хорпуштак.

**ЗОҲИД** *а.* زاهد тарки дунё карда, порсо, парҳезгор.

**ЗОҲИДӢ** زاهدی парҳезгорӣ, зуҳд, порсоӣ, диндорӣ.

**ЗОҲИК** *а.* ضاحک *кит.* **хандон**.

**ЗОҲИР** *а.* ظاهر 1. қисми ба назар намоёни ҳар чиз, рӯи чизе; намуди берунӣ, ҳолати берунӣ. 2. ошкор, возеҳ, равшан, аён, маълум; **ба (дар) зоҳир** зоҳиран, дар намуд, ба намуд; **зоҳиру ботин** намуди берунӣ ва ҳолати дарунӣ; ошкору пинҳон; **зоҳир гаштан** а) намоён (падидор) шудан; б) маълум шудан, аён гаштан; **зоҳир кардан (намудан)** нишон додан, намудор кардан; падид овардан; **зоҳир шудан** а) намоён шудан, ҳувайдо гаштан; б) падид омадан, рӯй додан, сар задан.

**ЗОҲИРАН** *а.* ظاهراً 1. ба зоҳир, дар зоҳир, ба намуд; *муқоб.* **ботинан; зоҳиран ва ботинан** дар зоҳиру дар ботин. 2. эҳтимол, аз афташ, гӯё.

**ЗОҲИРБИН** ظاهربین он ки ба ҷиҳати берунии чиз ва ҳодисаҳо нигариста, ба ботинаш аҳамият намедиҳад, сатҳӣ назарандозанда.

**ЗОҲИРБИНӢ** ظاهربینی дидан ва эътибор додан фақат ба намуди берунӣ ва ҳолати зоҳирии чизҳо ва одамон.

**ЗОҲИРӢ** ظاهری берунӣ; *муқоб.* **ботинӣ: намуди зоҳирӣ**.

**ЗОҲИРПАРАСТ** ظاهرپرست *ниг.* **зоҳирбин**.

**ЗОҲИРПАРАСТӢ** ظاهرپرستی *ниг.* **зоҳирбинӣ**.

**ЗОЧА** زاچه 1. зане, ки нав кӯдак зоидааст. 2. *ниг.* **лӯхтак**.

**ЗОЧАБОЗӢ** زاچه‌بازی *ниг.* **лӯхтакбозӣ**.

**ЗОЧ** زاج *кит.* зани навзоида (*то ҳафт рӯз*).

**ЗОЯНДА** زاینده *сифати феълии замони ҳозира аз* **зоидан**; таваллудкунанда, тавлидкунанда.

**ЗУ//ЗӢ** *а.* ذو//ذی 1. *кит.* соҳиб, доранда, дорои чизе. 2. *дар аввали баъзе калимаҳо омада, ба онҳо маънои ба сифате* доро *буданро медиҳад*: **зуфунун, зулфиқор, зулхумор, зиқимат**.

**ЗУБДА** *а.* زبده 1. *кит.* саршир, қаймоқ. 2. *маҷ.* қисми беҳтарини ягон чиз, баргузидаи чизе, саракарда, яккачин.

**ЗУБОБ** *а.* ذباب *кит.* пашша, магас.

**ЗУБОЛА** *а.* ذباله *кит.* хокрӯба, ахлот, партов.

**ЗУВОЛА** ذواله *ниг.* **завола**.

**ЗУҒОЛ** زغال ангишт; **зимистон рафту рӯсияҳӣ ба зуғол монд** *(зарб)* сахтию душвориҳои рӯзгор рафт, вале шармандагии бадкор монд.

**ЗУҒОЛСАНГ** زغال‌سنگ ангиштсанг.

**ЗУҒ** زوغ *кит.* 1. дарё, наҳр, рӯдхона. 2. зардоб.

**ЗУД** زود 1. тез, тунд, босуръат, бошитоб. 2. даррав, дарҳол, фавран; **зуд-зуд** тез-тез; пайиҳам, муттасил; беист: **зуд-зуд ба ҷое рафтан, зуд-зуд об хӯрдан…; дер ё зуд** а) бевақту барвақт; б) ниҳоят; дар ҳар сурат; **зуд хобидан** дарҳол хоб кардан; барвақт хуфтан; **зуд бош!** шитоб кун!

**ЗУДАМАЛ** زودعمل ба таври фаврӣ амалкунанда; **гурӯҳи зудамал** гурӯҳи фаврӣ.

**ЗУДБАДАЛ** زودبدل ба зудӣ бадалшаванда.

**ЗУДБОВАР** زودباور тезбоваркунанда; содалавҳ, содалил.

**ЗУДБОВАРӢ** زودباوری содадилӣ, содалавҳӣ.

**ЗУДГУДОЗ** زودگداز ба зудӣ гудохташаванда.

**ЗУДГУЗАР** زودگذر тезгузаранда; тез ба охир расанда, дар муддати кӯтоҳ хотимаёбанда: **борони зудгузар**.

**ЗУДӢ** زودی тезӣ, суръат; таъҷил, шитоб; **ба зудӣ** а) ба тезӣ, тез; б) дарҳол; **ба ин зудӣ** ин қадар барвақт.

**ЗУДҚАҲР** زودقهر он ки зуд ба ғазаб меояд.

**ЗУДНАВИС** زودنویس он ки тез менависад (*мас., суратмаҷлисро*).

**ЗУДНАВИСӢ** زودنویسی амал ва шуғли зуднавис.

**ЗУДО//ЗИДО** زدا *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънии* пок кардан, барҳам задан ё зудудани *чизе*: **ғамзудо, зангзудо**…

**ЗУДПАЗ** زودپز хусусияти хӯроке ё мевае, ки зуд мепазад.

**ЗУДПАЗАК** زودپزک *гуфт.* ҳосили баъзе дарахтон, сабзиҷот ва растаниҳое, ки зуд мепазанд.

**ЗУДПАРВОЗ** زودپرواز он чи тезпар ва зудпар аст, зуд парвозкунанда.

**ЗУДРАВ** زودرو зуд раванда, бошитоб раванда.

**ЗУДРАНҶ** زودرنج он ки тез ва бо андак баҳона озурда мешавад ва меранҷад.

**ЗУДРАС** زودرس тезпазанда, пешпазак (*нисбат ба мева ва зироатҳо*).

**ЗУДТАР** زودتر *сифати дараҷаи қиёсӣ аз* **зуд**; тезтар; барвақтар.

**ЗУДУДАН** زدودن пок кардан, равондани занг ё ғубор аз рӯи чизе; дур кардани ғам аз дил.

**ЗУДФАҲМ** زودفهم тезфаҳм, баҳуш.

**ЗУДХЕЗ** زودخیز он ки аз хоб зуд мехезад.

**ЗУДҲАЗМ** زودهضم ба зудӣ ҳазмшаванда: **хӯроки зудҳазм**.

**ЗУДҲАРАКАТ** زودحرکت зуд ҳаракаткунанда.

**ЗУДШИКАН** زودشکن ба зудӣ шикананда.

**ЗУЗАНАБ** *а.* ذوذنب *нуҷ.* ситораи думдор.

**ЗУККА** زکّه *гуфт.* луқмаи беҳтарин, хӯроки беҳтарин.

**ЗУККАХӮР** زکّه‌خور *гуфт.* он ки хӯрдани чизҳои бомазаро дӯст медорад, бамазахӯрак, хушхӯрак.

**ЗУКОМ** زکام *тиб.* касалии димоғ, ки дар натиҷаи илтиҳоби пардаи луобии бинӣ рӯй медиҳад ва обравӣ аз бинӣ ва

атсазанӣ аз нишонаҳои асосии ин беморист, тимоқ.

**ЗУКОМШУДА** زکام‌شده гирифтори зуком.

**ЗУЛБИЁ//ЗУЛИБИЁ** ذولبیا *хӯр.* ҳалвое, ки аз орд, шакар ва равғани кунҷид ё равғани зард тайёр мекунанд.

**ЗУЛҚАРНАЙН** *а.* ذوالقرنین 1. дорои ду шох, душоха. 2. *асот.* лақабе, ки ба Искандари Мақдунӣ ва Таҳмураспи девбанд нисбат медиҳанд.

**ЗУЛҚАЪДА** *а.* ذوالقعده номи моҳи ёздаҳуми соли қамарӣ.

**ЗУЛЛИСОНАЙН** *а.* ذوالسانین он ки ду забонро ба хубӣ медонад, донандаи ду забон, дузабона.

**ЗУЛМ** *а.* ظلم ситам, ҷабр, ҷафо; бедодӣ, ситамгарӣ; беадолатӣ; **ҷавру зулм** ҷабру ҷафо, зӯрию ситам; **зулм кардан** ситам кардан, тааддӣ намудан, зӯроварӣ кардан.

**ЗУЛМАТ** *а.* ظلمت торикӣ, сиёҳӣ.

**ЗУЛМАТКАДА** ظلمت‌کده 1. хонаи торик. 2. *маҷ.* ҷои азобу андӯҳ; *киноя аз* олам.

**ЗУЛМАТСАРО** ظلمت‌سرا *ниг.* **зулматкада**.

**ЗУЛМДИДА** ظلم‌دیده ситамдида, ҷафокаш, ҷабрдида.

**ЗУЛМКЕШ** ظلم‌کیش золим, ҷафопеша, ситамгар.

**ЗУЛМОБОД** ظلم‌آباد ҷое, ки дар он зулму ситам ҳукмфармост, макони зулм.

**ЗУЛМОНӢ** ظلمانی торик; бисёр торик.

**ЗУЛМОТ** *а.* ظلمات *ҷ.* **зулмат**.

**ЗУЛМПЕША** ظلم‌پیشه золим, ситамгар.

**ЗУЛОЛ** *а.* زلال оби бисёр соф.

**ЗУЛУ//ЗУЛУК** زلو//زلوک кирми сиёҳрангест, ки дар об зиндагӣ мекунад ва агар ба бадани одам часпонанд, аз он ҷо хуни фосидро мемакад, шуллук, золу.

**ЗУЛФ** زلف 1. дастаи борики мӯи сар, ки занон ба баногӯш оварда, тоб дода ё каҷ карда, худро оро медиҳанд, гесӯ: **зулфи дароз, зулфи сиёҳ, сари зулфи ёр; зулфи мушкин** гесӯи сиёҳ ва муаттар. 2. ҳалқаҳои филизии ороиши ҷилави асп.

**ЗУЛФАК** زلفک 1. *шакли тасгири* **зулф**. 2. *ниг.* **зулфин**.

**ЗУЛФИҚОР** *а.* ذوالفقار 1. *асот.* номи шамшери Алӣ (р), ки Муҳаммад (с) ба ӯ бахшида будааст.

**ЗУЛФИН** زلفین ҳалқаи занҷири дари хона, сандуқ *ва г.,* ки дар вақти бастани онҳо занҷирро ба вай меандозанд; **зулфини дарро андохтан**.

**ЗУЛФОШУФТА** زلف‌آشفته он ки зулфаш парешон аст.

**ЗУЛФЧАВГОН** زلف‌چوگان дорои зулфи каҷи чавгонмонанд, каҷзулф.

**ЗУЛҲИҶҶА** *а.* ذوالحجّه номи моҳи дувоздаҳуми соли қамарӣ.

**ЗУЛҶАЛОЛ** *а.* ذوالجلال соҳиби ҷоҳу ҷалол; бузургвор.

**ЗУМ** زم садое, ки бачагон ҳангоми давдавакбозӣ нафасашонро наканда, давом медиҳанд ва бачае, ки бо як «зум» гуфтан аз ҳама дуртар давидааст, ғолиби мусобиқа ҳисоб меёбад; **дар як зум** дар як дам, дар давоми як нафасгирии дароз; **як зум** лаҳзае.

**ЗУМРА** *а.* زمره гурӯҳи мардум, тӯда, ҷамоат, даста: **зумраи амалдорон**.

**ЗУМРАД** *ю.* زمرد *шакли кӯтоҳшудаи* **зумуррад**.

**ЗУМУРРАД** *ю.* زمرّد навъи санги қиматбаҳои сабзранг, ки аз он нигини ангуштарин, гӯшвора *ва г.* месозанд; **фарши зумуррад** *маҷ.* сабззор.

**ЗУМУРРАДГУН** زمرّدگون *ниг.* **зумуррадранг**.

**ЗУМУРРАДИН//ЗУМУРРАДӢ** زمردین//زمردی 1. *мансуб ба* **зумуррад**; аз санги зумуррад сохташуда. 2. ба ранги зумуррад, сабзранг: **ранги сабзи зумуррадини алафзор**.

**ЗУМУРРАДӢ** زمرّدی *ниг.* **зумуррадин**.

**ЗУМУРРАДРАНГ** زمرّدرنگ ба ранги зумуррад, сабзранг, зумуррадгун.

**ЗУМУРРАДФОМ** زمرّدفام *ниг.* **зумуррадранг**.

**ЗУМУХТ** زمخت ҳар чизе, ки лабу даҳонро ҷамъ (бурма) мекунад *(монанди пӯсти анор ва баъзе аз навъҳои хурмо)*.

**ЗУННОР** *а.* زنّار *таър.* 1. риштае, ки ғайримусулмонон дар мамлакатҳои

исломӣ бояд аз болои либос ба камар мебастанд. 2. занҷира ё риштае, ки бо он салибро ба гардан меовезанд.

**ЗУРВА(Т)** *а.* ذروه *кит.* 1. баландӣ, авҷ; қисмати болоии ҳар чиз; ҷои баландтарин (*монанди қуллаи кӯҳ*). 2. моли бисёр, сарват.

**ЗУРВОНӢ** زروانی *мансуб ва марбут ба* **Зурвон**; худои замони бепоён дар Эрони бостон.

**ЗУРРИЁТ** *а.* ذریات *ҷ.* **зуррият; зоту зурриёт** наслу авлод.

**ЗУРРИЯТ** *а.* ذریت насл, авлод, фарзанд.

**ЗУРУФ** *а.* ظروف *ҷ.* **зарф**.

**ЗУФ** زف *бот.* номи як навъ нимбуттаи хушбӯй, ки ҳамчун гиёҳи шифоӣ дар тиб ба кор мебурданд.

**ЗУФТ** زفت *кит.* 1. хасис, мумсик. 2. туршрӯй, бадхашм. 3. *ниг.* **зумухт**.

**ЗУФУНУН** *а.* ذوفنون донандаи чандин илму фан, соҳибу илму фазилатҳо; пурдон, аллома.

**ЗУҲАЛ** *а.* زحل *нуҷ.* яке аз сайёраҳои калони низоми Офтоб, ки онро ба форсӣ Кайвон мегӯянд ва мунаҷҷимон онро наҳс ҳисоб мекарданд.

**ЗУҲУР** *а.* ظهور зоҳир шудан, пайдоиш, падидоӣ, намоён шудан, ошкор шудан; **ба зуҳур омадан** зоҳир шудан, пайдо гаштан.

**ЗУҲУРОТ** *а.* ظهورات 1. *ҷ.* **зуҳур**. 2. падида, ҳодиса.

**ЗУҶОҶ** *а.* زجاج *кит.* шиша, обгина.

**ЗУҶОҶИЯ** زجاجیه *кит., биол.* зуҷоҷаи чашм.

**ЗУҶОҶӢ** زجاجی *кит. мансуб ба* **зуҷоҷ**; шишагӣ.

**ЗУҶОҶСОЗ** زجاجساز шишасоз, обгинасоз.

**ЗӮБИН** زوبین *ниг.* **зӯпин**.

**ЗӮПИН** زوپین *кит.* найзаи кӯтоҳи нӯгтез, жӯпин.

**ЗӮР** زور 1. қувва, қудрат, тавоноӣ, иқтидор. 2. боқувват, қувватнок, зӯрманд, қавӣ; **зӯр баромадан** ғолиб омадан, ғалаба кардан (*мас.*, *дар гӯштингирӣ*). 3. бузург, забардаст. 4. *маҷ.* вазнин, душвор, сахт. 5. *маҷ.* хуб, аъло; **аз зӯри**… аз шиддати…; аз сахтии…; **ба зӯр** а) аз ҷиҳати қувва, дар қувва, аз бобати қудратнокӣ; б) бо машаққат, бо душворӣ, ба азоб; в) зӯран, маҷбуран, бо фишор; г) хоҳам-нахоҳам, дилу бедилон; **бо як зӯр** бо як зӯрзанӣ, бо як кӯшиш; **зӯр задан** ҷидду ҷаҳд намудан, кӯшиш кардан; **зӯр кардан** а) боқувват кардан, тавоно намудан (*касе, чизеро*); б) *кит.* маҷбур кардан, зӯрӣ намудан (*барои иҷрои коре*); **зӯр овардан** а) маҷбур кардан**;** фишор овардан; б) душворӣ кардан, зӯрӣ кардани коре ба касе; **зӯр омадан** а) маҷбур шудан; ноилоҷ мондан; б) *киноя аз* вазнинӣ кардан, таъсири бад расидан ба узве (*аз бардоштани чизи вазнин, иҷрои ягон кори сахт ва г.*); **зӯри** *касе ба касе* **расидан** кофӣ будани қуввату қудрати касе барои ғолиб омадан бар касе, касеро мағлуб карда тавонистан; **зӯри** *касе ба коре* **расидан** а) аз ӯҳдаи иҷрои коре баромадан, барои анҷом додани коре қодир будани касе; б) ноилоҷ ба коре машғул шудан; **зӯри беҳуда миён мешиканад** (*мақ.*) кӯшиши бемавқеъ зарарнок аст, қувваро ғайриоқилона сарф кардан натиҷаи манфӣ медиҳад.

**ЗӮРАКӢ** زورکی маҷбуран, зӯран, бо фишору зӯрӣ.

**ЗӮРАН** زوراً бо зӯрӣ, иҷборан, маҷбуран.

**ЗӮРБАЗӮРАКӢ** زوربه زورکی *гуфт.* зӯран, маҷбуран; хоҳам-нахоҳам.

**ЗӮРГӮӢ** زورگویی бо зӯру фишор гапи худро гузарондан.

**ЗӮРЗАНӢ** زورزنی саъю кӯшиш, ҷидду ҷаҳд, кӯшишу ғайрат, кӯшиши зиёд.

**ЗӮРИГАРӢ** زوریگری *гуфт.* ҷабру фишор, ситамгарӣ.

**ЗӮРӢ** زوری 1. қувват, қудрат, иқтидор, тавоноӣ. 2. иҷбор, маҷбурӣ; **ба зӯрӣ** маҷбуран, иҷборан, зӯран. 3. сахтӣ, шиддат: **зӯрии дард**; **зӯрӣ кардани дард** шиддат ёфтани дард. 4. *с.* тарзи бо истифодаи чораҳои мухталифи маҷбурӣ, яъне зӯроварӣ ба даст овардан ё нигоҳ доштани ҳукмронии иқтисодӣ ва сиёсӣ; **ба** *касе* **зӯрӣ мекардагӣ** ҷуръати бо касе зӯрӣ карданро дошта; ба муқобили касе мебаромадагӣ; **зӯрӣ кардан** ғолиб омадан, ғалаба кардан; **зӯрӣ кардани коре** *ба касе* барои касе душворӣ кардани коре; аз ӯҳдаи иҷрои коре баромада натавонистани касе; **зӯрӣ кардани хӯроке** *ба касе* ғизоеро ҳазм карда натавонистани меъда, ба

мизоҷи касе мувофиқ наомадани хӯроке; **зӯрӣ надоштан** нияти маҷбур кардан надоштан; касеро барои иҷрои коре водор накардан.

**ЗӮРМАНД** زورمند боқувват, қавӣ, тавоно, нерӯманд.

**ЗӮРМАНДӢ** زورمندی зӯру бақувват будан; қудрат, тавоноӣ.

**ЗӮРОВАР** زورآور 1. боқувват, қавӣ, тавоно, пурзӯр. 2. золим, зулмпеша, ситамгар.

**ЗӮРОВАРӢ** زورآوری 1. зӯрӣ ба кор бурдан ба касе, фишор овардани касе ба дигаре. 2. паҳлавонӣ, далерӣ, ҷасурӣ.

**ЗӮРОЗМО** زورآزما 1. он ки қувваи худро меозмояд; касе, ки ба ҳар кори сахту вазнин даст зада, қуввати худро намоиш медиҳад. 2. паҳлавон, гӯштингир.

**ЗӮРОЗМОӢ** زورآزمائی санҷиши қудрат, қувваозмоӣ (*мас., дар мусобиқаи гӯштингирӣ ва г.*)

**ЗӮРТАЛАБ** زورطلب коре, ки иҷрои он қувваи зиёд ва кӯшиши бисёр талаб мекунад, кори душвор.

**ЗӮРХОНА** زورجانه макони варзишие, ки дар он варзишгарон ба варзиши бостони эронӣ машғул мешаванд.

**ЗӮФУНУН** *а.* ذوفنون *ниг.* **зуфунун**.

**ЗӮҲД** *а.* زهد парҳезгорӣ, беэътиноӣ ба ҳавову ҳавас, зоҳидӣ, порсоӣ.

**ЗӮҲДПЕША** زهدپیشه *ниг.* **зоҳид**.

**ЗӮҲДФУРӮШ** زهدفروش порсои сохта; мунофиқ, риёкор.

**ЗӮҲР** *а.* ظهر нимрӯзӣ, нисфирӯзӣ, миёнаи рӯз, пешин: **пеш аз зӯҳр, баъд аз зӯҳр**.

**ЗӮҲРА** *а.* زهره *нуҷ.* сайёраи ба Замин наздиктарини низоми Офтоб, ки бо номҳои «Ноҳид», «ситораи саҳарӣ» ва «ситораи субҳ» машҳур аст; шоирон онро «мутриби фалак» меномиданд ва юнониёни қадим онро «илоҳаи ишқу зебоӣ» мешумориданд.

**ЗӮҲРАҶАБИН** زهره‌جبین *маҷ.* хубрӯй, хушрӯ, зебо.

**ЗӮЪМ** *а.* زعم *гуфт.* якраҳа, якрав, гарданшах.

**ЗӮЪМӢ** زعمی *гуфт.* якраҳагӣ, якравӣ, гарданшахӣ.

# И

**И** *ҳарфи ёздаҳуми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар баъзе калимаҳо* (*аз қабили* **дирӯз**, **тир**) *нисбатан шунаво ва дароз, дар баъзеи дигар* (*аз қабили* **писар**, **дил**) *садоноки хеле кӯтоҳ аст; дар қисме аз вожаҳо пас аз садонокҳо ҳамчун ҳарфи йотбарсар «йи» хонда мешавад*: **оина (ойина)**, **барои (баройи)**, **зебоӣ (зебойӣ)**» *ва г.*; *дар алифбои арабиасоси тоҷикӣ бо ҳарфҳои «алиф» (ا) ва айн (ع) ифода мешавад.*

**ИБДО** *а.* ابدا *кит.* 1. шурӯъ, оғоз, ибтидо. 2. ошкор кардан.

**ИБДОЛ** *а.* ابدال *кит.* бадал кардан, иваз намудан, табдили чизе бо чизи дигар.

**ИБДОЪ** *а.* ابداع *кит.* падид овардани чизи нав, ихтироъ кардан, эҷод кардан, ба вуҷуд овардан; навоварӣ.

**ИБИЛ** *а.* ابل *кит.* шутур; шутурон.

**ИБҚО** *а.* ابقاء *кит.* 1. зинда гузоштан. 2. тараҳҳум кардан.

**ИБЛИС** *а.* ابلیس 1. шайтон, аҳриман, сардори девҳо. 2. *маҷ.* одами ҳилагар, бадтинат.

**ИБЛИСӢ** ابلیسی шайтонӣ, аҳриманӣ.

**ИБЛИСОНА** ابلیسانه 1. монанди иблис. 2. *маҷ.* айёрона, ҳилагарона.

**ИБЛОҒ** *а.* ابلاغ *кит.* хабар додан, расонидани паём ба касе.

**ИБН** *а.* ابن фарзанди мардина, писар; ◊ **ибни субҳ** офтоб.

**ИБНУЛВАҚТ** *а.* ابن‌الوقت *кит.* замонасоз, созишкор, муросокор.

**ИБНУССАБИЛ** *а.* ابن‌السبیل *кит.* роҳгузар, мусофир.

**ИБО** I *а.* ابا 1. *кит.* худдорӣ, имтиноъ, боздоштани худ аз коре (*аз тарсу ваҳм ё андешаву мулоҳизае*), тааммул. 2. шарм, изо; **ибо кардан** а) худдорӣ кардан, аз иҷрои коре худро боздоштан; б) шарм доштан.

**ИБО** II ابا *ниг.* **або**.

**ИБОД** *а.* عباد *кит.* 1. ҷ. **абд**. 2. *маҷ.* бандагон, одамон.

**ИБОДАТ** *а.* عبادت парастиши Худо; ба ҷо овардани фароизи дину шариат.

**ИБОДАТГОҲ** عبادتگاه *ниг.* **ибодатхона**.

**ИБОДАТКУНАНДА** عبادت‌کننده машғули тоату ибодат; намозгузор.

**ИБОДАТХОНА** عبادت‌خانه парастишгоҳ; масҷид, макони ба ҷо овардани ибодат.

**ИБОРА** *а.* عباره 1. *ниг.* **иборат**; **ба иборaи дигар** *ниг.* **иборат (ба иборати дигар)**. 2. *збш.* ду ва ё зиёда калимаҳои мустақили бо ҳам алоқаманд: **ибораҳои исмӣ, ибораҳои озод, ибораҳои рехта, ибораҳои устувор, ибораҳои феълӣ** *ва г.*

**ИБОРАОРО** عباره‌آرا *ниг.* **иборапардоз** 1.

**ИБОРАОРОӢ** عباره‌آرائی *ниг.* **иборапардозӣ** 1.

**ИБОРАПАРДОЗ** عباره‌پرداز 1. хушгуфтор, ширинбаён. 2. суханбоз, гапфурӯш.

**ИБОРАПАРДОЗӢ** عباره‌پردازی 1. ороиш додани сухан, ҷумлаороӣ. 2. бо ҷумлаҳои пуртакаллуф навиштан ё гап задан.

**ИБОРАТ** *а.* عبارت ифода, баён, тарзи баён; чанд ҷумлаи ба ҳам пайваста, ҷумла(ҳо); **иборати дарс** чанд ҷумлаи мавриди таълим ва баҳс дар як дарси мадрасаи кӯҳна; **ба иборати ди-**

**гар** бо ифодаи дигар, ба тарзи баёни дигар; **иборат аз**… мураккаб аз…, ба вуҷуд омада аз…, ташкилёфта аз…, шомил аз…; **иборат будан аз**… мураккаб будан аз чизе; дар бар доштан, дар зимни худ доштан (чизеро).

**ИБОРАТОРОӢ** عبارت‌آرائی *ниг.* **иборапардозӣ** 1.

**ИБРАТ** *а.* عبرت панд, сабақе, ки аз мушоҳидаи аҳволи нек ё бади дигарон гирифта мешавад, қиёс аз чизе барои кардан ё накардани он; **дарси ибрат** он чи ки кас аз мушоҳидаи ҳоли дигарон барои худ сармашқ қарор медиҳад; **ибрат гирифтан** сабақ омӯхтан, панд ба даст овардан; **ибрат шудан** намуна шудан (*дар некӣ ё бадӣ*); **бо чашми ибрат дидан // бо дидаи ибрат нигаристан** бо назари сабақгирӣ нигоҳ кардан ба чизе; панд омӯхтан аз чизе.

**ИБРАТАНГЕЗ** عبرت‌انگیز он чи ки касро ба панду сабақгирӣ водор мекунад; он чи ки аз он метавон панд гирифт.

**ИБРАТБАХШ** عبرت‌بخش он чи ки аз он панд ва сабақ гирифтан мумкин аст, ибратшаванда, ибратомӯз.

**ИБРАТБАХШӢ** عبرت‌بخشی намуна будан, ибратбахш будан.

**ИБРАТБИН** عبرت‌بین пандгиранда; **чашми ибратбин** касе, ки ба воқеаҳо бо дидаи сабақ ва пандгирӣ менигарад.

**ИБРАТОМЕЗ** عبرت‌آمیز он чи мӯҷиби пандгирӣ ва танбеҳ мебошад, пандомез.

**ИБРАТОМӮЗ** عبرت‌آموز *ниг.* **ибратбахш**.

**ИБРАТОМӮЗӢ** عبرت‌آموزی пайрави намуна будан, ибратомӯз будан.

**ИБРАТХОНА** عبرت‌خانه *маҷ.* дунё, зиндагӣ, ки ҷои ибратомӯзӣ аст.

**ИБРИЗ** *а.* ابریز *кит.* тиллои холис.

**ИБРИҚ** ابریق[*муарраби* **обрез**] зарфи сафолии ҷумаку дастадор барои обу шароб, кӯзача; офтоба.

**ИБРИШИНОСӢ** عبری‌شناسی яҳудишиносӣ.

**ИБРӢ** *а.* عبری *кит.* яҳудӣ; **забони ибрӣ** забони қадими яҳудӣ.

**ИБРО** *а.* ابراء *кит.* ба покӣ овардану сафед кардани касе аз гуноҳе; аз баҳри қарзи додаи худ гузаштани қарздиҳанда; **хати ибро** ҳуҷҷати аз муҳокима ва қарз сафед ва халос шудан.

**ИБРОЗ** *а.* ابراز *кит.* буруз додан, ошкор сохтан, зоҳир кардан; **иброз кардан** баён кардан, изҳор намудан.

**ИБРОМ** *а.* ابرام *кит.* исрор, пофишорӣ дар талабе; танг кардан, безор намудан, ба сутӯҳ овардан касеро.

**ИБРОНӢ** *а.* عبرانی *ниг.* **ибрӣ**.

**ИБСОР** *а.* ابصار дидан, мушоҳида кардан, нигоҳ кардан ба чизе.

**ИБСОС** *а.* ابساس бо касе роз дар миён ниҳодан, бар касе рози хешро ошкор кардан; фош кардан хабареро; ҳол ва андӯҳи худ ба касе гуфтан.

**ИБТИҒО** *а.* ابتغاء талаб, дархост, хоҳиш; ҷустуҷӯ, кофтуков; талаб кардан, хоҳиш кардан; ҷустуҷӯ кардан.

**ИБТИДО** *а.* ابتدا аввал, оғоз, шурӯъ; *муқоб.* **интиҳо**; аввали ҳар кор ва ҳар чиз: **нуқтаи ибтидо, аз ибтидо, дар ибтидо, ибтидо ёфтан, ибтидо кардан**.

**ИБТИДОӢ** ابتدائی 1. *мансуб ба* **ибтидо**; нахустин, аввалин, муқаддамотӣ; **дарсҳои ибтидоӣ** дарсҳои муқаддамотӣ дар мадраса; **мактаби ибтидоӣ** муассисаи таълимие, ки ҳамчун зинаи аввали саводомӯзӣ ба талабагон маълумот медиҳад, дабистон. 2. мансуб ба давраи қабл аз таърих; **давраи ибтидоӣ** давраи қадимтарин, яъне қабл аз таърихи сохти ҷамъиятӣ; **ҷамъияти ибтидоӣ** *таър.* зинаи аввали тараққиёти ҷамъияти инсонӣ, ки пеш аз ғуломдорӣ буд.

**ИБТИДОЪ** *а.* ابتداع *кит.* чизи нав ба вуҷуд овардан, ихтироъ кардан, навоварӣ.

**ИБТИЁЪ** *а.* ابتیاع *кит.* хариду фурӯш; харидан, харидорӣ кардан; харид.

**ИБТИЗОЛ** *а.* ابتذال *кит.* 1. сарфшавӣ, аз бисёр кор фармудан кӯҳна шудан; фарсудагӣ. 2. беэътиборӣ, беқадрӣ, хорӣ.

**ИБТИКОР** *а.* ابتکار *кит.* ба ҷо овардани кори бесобиқа; шурӯъ намудан ба коре ё чизе, ки пеш аз ин касе ба он даст назадааст, ташаббус, ташаббускорӣ.

**ИБТИЛЛО** *а.* ابتلا *кит.* 1. мубталоӣ, гирифторӣ; дучор шудан ба бало. 2. озмоиш, имтиҳон.

**ИБТИЛЛОЪ** *а.* ابتلاع *кит.* фурӯ бурдан, балъидан; **ибтиллоъ кардан** фурӯ бурдан, балъидан.

**ИБТИНО** *а.* ابتنا *кит.* 1. бино кардан. 2. асос ниҳодан бар чизе, такя кардан бар чизе.

**ИБТИСОМ** *а.* ابتسام *кит.* 1. табассум, лабханд. 2. *маҷ.* шукуфтан.

**ИБТИҲОЛ** *а.* ابتهال *кит.* зорӣ, илтиҷо, дуову зорӣ; зорӣ кардан.

**ИБТИҲОҶ** *а.* ابتهاج *кит.* шодӣ, хурсандӣ, масаррат.

**ИБТИШОР** *а.* ابتشار *кит.* хурсандӣ, шодмонӣ хушҳолӣ; хурсанд ва хушҳол шудан.

**ИБТО** *а.* ابطاء *кит.* таъхир, сустӣ, таъхир кардан, даранг кардан, дар коре сустӣ кардан.

**ИБТОЛ** *а.* ابطال *кит.* ботил кардан, бекор кардан, маҳв намудан.

**ИБХОР** *а.* ابخار *кит.* бадбӯй гардонидани чизе чизеро.

**ИБҲОМ** I *а.* ابهام 1. *кит.* сухани мубҳам, он чи маънояш сарбаста ва норавшан аст; гапи духӯра. 2. *адш.* кор фармудани калима ва таъбире, ки дар айни замон маънои ба ҳам зид дорад.

**ИБҲОМ** II ابهام *кит.* нарангушт, ангушти калони даст.

**ИБҲОР** *а.* ابحار 1. шӯр шудани об. 2. дар баҳр нишастан; сафари баҳр кардан.

**ИБЪОД** *а.* ابعاد дур кардан.

**ИВАЗ** *а.* عوض чизе, ки ба ҷои чизе гузошта ё дода мешавад, бадал; **ба ивази**, **дар ивази...** ба ҷои... дар бадали...; **иваз кардан** а) мубодила кардан, муовиза намудан; б) дигар кардан, тағйир додан; **иваз шудан (гардидан)** а) бадал шудан, ба ҷои чизе қарор гирифтан; б) дигаргун шудан, тағйир ёфтан.

**ИВАЗКУНАНДА** عوض‌کننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **иваз кардан**; он ки чизе ё касеро иваз мекунад; он ки ё он чи ҷои чизе ё касеро мегирад.

**ИВАЗНАШАВАНДА** عوض‌نشونده *шакли инкории сифати феълии замони ҳозира аз* **иваз нашудан**; бадалнашаванда.

**ИВАЗШАВАНДА** عوض شونده *сифати феълии замони ҳозира аз* **иваз шудан**; бадалшаванда.

**ИВАҶ** *а.* عوج *кит.* хамидагӣ, печидагӣ, каҷӣ.

**ИВОР** *а.* عوار *кит.* айб, нуқсон.

**ИГРЕК** اگریک *риёз.* аломати Y, ки одатан барои ифодаи бузургии дувуми номаълум ё бузургии тағйирёбандаи тобеъ (функсия) истифода мешавад.

**ИҒВО** *а.* اغوا аз роҳ баровардан, гумроҳ кардан; фирефтан; дасиса, фитнаандозӣ: **ба иғвои...** ба фиреби..., ба ҳилаву дасисаи...; **бо роҳи иғво** бо фиреб, ба тариқи фитна ва дасисакорӣ; **иғво андохтан** фитна ба кор бурдан; таҳрик кардан, шӯронидан; **иғво бардоштан** дасиса барпо намудан, бо фитна ва дасиса касонро шӯрондан (*бо қасди вайронкорӣ*); **ба иғво паридан** ба дасисае бовар кардан, ба фитнаангезии касе дода шудан.

**ИҒВОАНГЕЗ** اغواانگیز он чи боиси фитна ва иғво мебошад, фитнаангез.

**ИҒВОГАР** اغواگر он ки бо дасиса ва фитнагарӣ одамонро гумроҳ мекунад, фитнагар.

**ИҒВОГАРӢ** اغواگری фитнагарӣ, фитнаангезӣ, бо фитнаву дасиса аз роҳ задани касе.

**ИҒВОГАРОНА** اغواگرانه бо роҳи иғво, фитнагарона: **кирдорҳои иғвогарона**.

**ИҒВОПЕША** اغواپیشه *ниг.* **иғвогар**.

**ИҒЛОҚ** *а.* اغلاق *кит.* 1. бастан, пӯшидан (*мас., дарро*). 2. душворӣ, мушкилӣ, дарҳампечидагӣ, муғлақӣ.

**ИҒМОЗ** I *а.* اغماز *кит.* тӯҳмат кардан, ғаммозӣ кардан; бадзабонӣ, бадгӯӣ.

**ИҒМОЗ** II *а.* اغماض чашмпӯшӣ кардан, худро ба нодонӣ задан, тағофул кардан; бепарвоӣ варзидан.

**ИҒМОЗКОРӢ** I اغماز کاری тӯҳматгарӣ, ғаммозӣ; бадзабонӣ кардан.

**ИҒМОЗКОРӢ** II اغماض کاری чашмпӯшӣ кардан, худро ба нодонӣ задан; тағофул ва бепарвоӣ

зоҳир кардан.

**ИҒОСАТ** *а.* اغاثت *кит.* ба фарёди касе расидан; фарёдрасӣ.

**ИҒРО** *а.* اغرا *кит.* барангехтан, таҳрик кардан, шӯрондан; таҳрик, барангезиш.

**ИҒРОҚ** *а.* اغراق муболиғаи аз ҳад зиёд, аз ҳад гузарондани таърифу тавсиф ё коҳиши касе.

**ИҒТИМОМ** *а.* اغتمام *кит.* андӯҳгин шудан, ғамгин шудан.

**ИҒТИНОМ** *а.* اغتنام *кит.* ғанимат шумурдан, ғанимат донистан.

**ИҒТИРОБ** *а.* اغتراب *кит.* аз диёри худ дур шудан, ғарибу мусофир шудан.

**ИҒТИСОЛ** *а.* اغتسال *кит.* ғусл кардан, шустушӯ кардан, оббозӣ кардан; ғусл; шустушӯ, оббозӣ.

**ИҒТИФОР** *а.* اغتفار *кит.* мағфират, бахшоиш, омурзиш.

**ИҒТИШОШ** *а.* اغتشاش *кит.* мағшуш шудан, ошуфтагӣ; фитна, балво.

**ИҒФОЛ** *а.* اغفال *кит.* ғофил кардан, ба ғафлат андохтан; фиреб додан.

**ИД** *а.* عيد 1. ҷашн, рӯзи ҷашн, рӯзи хурсандӣ ва тантана ба муносибати ягон ҳодисаи муборакӣ таърихӣ ё миллӣ. 2. *умуман* шодӣ ва хурсандӣ; **иди Истиқлол** ҷашне, ки ба муносибати соҳибихтиёр эълон шудани кишвар гирифта мешавад; **иди Зафар** *ниг.* **иди Ғалаба**; **иди Май** ҷашни якуми май; **иди Наврӯз** иди миллии соли нави тоҷикон ва дигар халқҳои эронинажод, ки мутобиқи соли шамсӣ дар аввали фарвардин ҷашн гирифта мешавад; **иди Рамазон** идест, ки мусулмонон ба муносибати тамом шудани рӯзагирии сирӯзаи моҳи рамазон дар рӯзи якуми моҳи шавволи соли ҳиҷрии қамарӣ баргузор мекунанд, иди Сиём, иди Фитр; **иди саиди фитр** *ниг.* **иди Рамазон**; **иди Соли Нав** иди соли нави милодӣ, ки ҳамасола дар оғози соли нави милодӣ – якуми январ баргузор мегардад; **иди Ғалаба** 9-уми май, ки рӯзи ғалаба бар Олмони фашистӣ дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ аст; **иди Қурбон** а) рӯзи даҳуми моҳи зилҳиҷҷаи ҳиҷрии қамарӣ, ки мувофиқи маросими исломӣ ҳоҷиён дар Макка гӯсфанд ва ё шутур қурбонӣ мекунанд, иди Азҳо; б) иди динии мусулмонон, ки ҳар сол дар ин рӯз қайд мекунанд.

**ИДБОР** *а.* ادبار *кит.* рӯ гардондани бахт, бахтбаргаштагӣ, сиёҳрӯзӣ, бадбахтӣ; *муқоб.* **иқбол**.

**ИДГАРДАК** عيدگردک маросиме, ки тибқи он мардумон дар рӯзҳои иди Рамазон ва иди Қурбон ба манзили наздикони хеш баҳри табрику аёдат меравand ва дуову фотиҳа мехонанд.

**ИДГАРДӢ** عيدگردى сайру гашт ба муносибати ид.

**ИДГАҲ//ИДГОҲ** عيدگه//عيدگاه ҷои барпо шудани сайру тамошои идона, ҷои идгузаронӣ, идҷой.

**ИДҒОМ** *а.* ادغام *кит.* 1. даровардан, дохил кардани чизе дар чизи дигар. 2. *грам., ниг.* **ассимилятсия**.

**ИДДА** *а.* عده гурӯҳ, даста, ҷамоа; **як идда** як гурӯҳ.

**ИДДАО** *а.* ادّعا [*аслаш* **иддио**]; 1. даъво, талаб, даъвогарӣ. 2. даъвои бартарӣ аз ягон ҷиҳат, манманӣ, ҳавобаландӣ, фахри муддаиёна; **иддао кардан** даъво кардан, муддаӣ будан.

**ИДДАТ** *а.* عدت *д.* муддати муайяне, яъне чор моҳу даҳ рӯз, ки зани талоқшуда ё шавҳармурда аз нав шавҳар карда наметавонад.

**ИДДИО** *а.* ادعا *ниг.* **иддао**.

**ИДЕАЛ** *фр.* ايديئل он чи дар ниҳояти камолот ва бартарист; камоли матлуб, олитарин мартабаи орзу, мароду мақсади олии инсон.

**ИДЕАЛИЗАТСИЯ** *фр.* ايديئليزتسيه аз будаш ва аз моҳияти ҳақиқиаш зиёдтару болотар ба қалам додани чизе; тасвири воқеият бо обу ранги аз ҳад зиёд.

**ИДЕАЛИЗМ** *фр.* ايديئليزم равияе дар фалсафа, ки бар хилофи материализм ғоя, рӯҳ ва шуурро сароғоз ва табиат, модда, ҳастиро дар ҷои дувум, яъне маҳсули рӯҳ медонад.

**ИДЕАЛИСТ** *фр.* ايديئليست пайрави ақидаи идеализм.

**ИДЕАЛИСТӢ** ايديئليستى *мансуб ба* **идеализм**; хос ба идеализм.

**ИДЕАЛӢ** ادیئلی 1. *мансуб ба* **идея**; тасаввурӣ, хаёлӣ, он чи дар воқеият вуҷуд надорад. 2. мувофиқи идеал, комил, олӣ.

**ИДЕОГРАММА** *ю.* ایدیاگرمه *збш., ниг.* **ҳузвориш**.

**ИДЕЯ** *ю.* ایدیه ғоя, фикр.

**ИДЕЯВӢ** ایدیوی *мансуб ба* **идея**; ғоявӣ.

**ИДЕЯНОКӢ** ایدیه‌ناکی дорои идея (ғоя) будан.

**ИДИОМА** *ю.* ایدیامه *збш.* ибораи рехта.

**ИДИШ** ادیش забони гуфтугӯии яҳудӣ.

**ИДИЯ** *а.* عیدیه *кит.* табрикномаи манзуми идона.

**ИДӢ** عیدی 1. *мансуб ба* **ид**; идона. 2. он чиз ё пуле, ки ба муносибати ид ба касе дода мешавад, бахшиш, тӯҳфаи идона; **номаи идӣ** табрикнома ба муносибати ид.

**ИДМОН** *а.* ادمان *кит.* ба таври доимӣ машғул шудан бо коре, кореро ҳамеша кардан; машқ, варзиш, тамрин.

**ИДОД** *а.* عداد шумор, шумора, адад; **дар идоди…** дар шумори.., дар қатори…

**ИДОМА//ИДОМАТ** *а.* ادامه//ادامت давом додан, давом кунонидан, қатъ ва тарк нашудани дунболаи коре.

**ИДОМАДИҲАНДА** ادامه‌دهنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **идома додан**, давомдиҳанда.

**ИДОНА** عیدانه 1. *мансуб ба* **ид**: **либоси идона, намоиши идона**. 2. чун рӯзи ид: **идона ороиш додани шаҳр**. 3. *ниг.* **идӣ** 2.

**ИДОРА** *а.* اداره 1. низом додан, назму насақ додан; роҳбарию роҳнамоӣ кардан, сариштa намудани кори мамлакате ё муассисае; **идораи мамлакат (давлат)** назму тартиби мамлакат, ҳукуматдорӣ, сариштаи корҳои мамлакат; **усули идора** тарзи ҳукуматдорӣ, қоидаву тартиботи сариштa кардани кори мамлакат; тариқи роҳбарӣ; **идора кардан (намудан)** а) ба назму тартиб даровардан, тартиботи ҳукуматдориро анҷом додан; роҳбарӣ кардан ба фаъолияти муассисае; б) сариштa кардани амалиёте, назорат ва роҳнамоӣ кардан аз болои кори автомобил ва дигар дастгоҳҳо. 2. ҷое, ки дар он корҳои давлатӣ ё ҷамъиятӣ анҷом дода мешаванд, муассиса; умуман номи қисми маъмурию коргузории муассисаю корхонаҳо: **идораи молия, идораи рӯзнома, идораи сохтмон**.

**ИДОРАВӢ//ИДОРӢ** اداروی//اداری 1. *мансуб ба* **идора**; вобаста ба идора; **коркунони идорӣ**. 2. идоракунандагӣ, роҳбарӣ; **қобилияти идорӣ** қобилияти сариштa кардани коре.

**ИДОРАКУНАНДА** اداره‌کننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **идора кардан**; роҳбар, роҳбарикунанда; сариштакунанда, ба низом андозанда.

**ИДОРАХОНА** اداره‌خانه биное, ки дар он муассиса ё созмон ва ё қисми маъмурию коргузории онҳо ҷойгир шудааст.

**ИДОРАШАВАНДА** اداره‌شونده *сифати феълии замони ҳозира аз* **идора шудан**.

**ИДОРАШАВАНДАГӢ** اداره‌شوندگی *шакли дигари сифати феълии замони ҳозираи* **идора шаванда**; қобили танзиму роҳбарӣ, сариштапазирӣ.

**ИДОРӢ** اداری *ниг.* **идоравӣ**.

**ИДРИС** *а.* ادریس *д.* номи яке аз пайғамбарон аст, ки сарпарасти ҳунари дӯзандагӣ ва хайётӣ дониста мешавад.

**ИДРОК** *а.* ادراک 1. дарк кардан, дарёфтан, фаҳмидан; фаҳм, ҳуш, шуур. 2. қобилияти дарк кардан, фарқ кунонидан ва фаҳмидани ашё ва ҳодисаҳои олами беруна; **ақлу идрок** хирад ва ҳуш, ақл ва қувваи дарёфт; **идрок доштан** соҳиби фаҳму фаросат будан; **идрок кардан** дарёфтан, фаҳмидан.

**ИДРОКНОРАС** ادراک‌نارس ғайри қобили дарк ва дарёфт.

**ИДРОР** I *а.* ادرار *кит.* бахшиши пайдарпай; маоши моҳона ё солона, ваҷҳи рӯзгузаронӣ, танхоҳ, ротиба.

**ИДРОР** II *а.* ادرار *кит.* пешоб, мезак, бавл.

**ИДРОРНОМА** ادرارنامه *кит.* номае, ки шоҳон ва амирон барои таъйин кардани маош ба касе медоданд.

**ИДРОРПУЛӢ** ادرارپولی *нав.* ротибаи моҳонаи донишҷӯ, аспирант ё докторант, стипендия.

**ИДРОҶ** *а.* ادراج *кит.* дарҷ, дарҷ кардан.

**ИДХОЛ** *а.* ادخال *кит.* дохил кардан, ба дарун

даровардан.

**ИДҶО(Й)** (عيدجا(ى) *ниг.* **идгоҳ**.

**ИЕРАРХИЯ** اييررخيه тартиботи тобеият аз рӯи дараҷаи мансабҳо; силсилаи рутба ва мансабҳо, силсилаи маротиб.

**ИЕРОГЛИФ** *ю.* اييراگلف яке аз қадимтарин аломатҳои тасвирию рамзии хати Мисри Қадим, Хитой *ва г.*

**ИЕРОГЛИФӢ** اييراگلفى *мансуб ба* **иероглиф**.

**ИЁБ** *а.* اياب бозгашт, баргашт, бозгаштан, баргаштан.

**ИЁДАТ** *а.* عيادت беморбинӣ рафтан ва ҳолпурсии бемор, хабаргирии бемор (*дар гуфтугӯ* аёдат *ҳам мегӯянд*).

**ИЁЛАТ** *а.* ايالت 1. *кит.* ҳукмронӣ, фармонравоӣ. 2. як қисми калони кишвар, ки чанд ноҳия ва вилоятро дар бар мегирад.

**ИЁЛОТ** *а.* ايالات *ҷ.* **иёлат**: **Иёлоти Муттаҳидаи Америко**.

**ИЁР** *а.* عيار дараҷаи софӣ ва холисии тилло ва нуқра.

**ИЁРГИР** عيارگير он ки дараҷаи софӣ ва холисии тилло ё нуқраро муайян мекунад.

**ИЗ** ايز пай, асар, нақши чизе дар замин ё рӯи чизе**: изи по**, **изи чархи ароба**.

**ИЗ(З)** *а.* عز иззатмандӣ, азизӣ, арҷмандӣ.

**ИЗАД** ايزد *ниг.* **эзид**.

**ИЗАДӢ** ايزدى *ниг.* **эзидӣ**.

**ИЗАДПАРАСТ** ايزدپرست *ниг.* **эзидпараст**.

**ИЗАДШИНОС** ايزدشناس *ниг.* **эзидшинос**.

**ИЗАМ//УЗМ** *а.* عظم *кит.* бузургӣ, калонӣ, бузургии қадр, олиқадрӣ.

**ИЗГИР** ايزگير пайгир.

**ИЗГИРӢ** ايزگيرى пайгирӣ.

**ИЗҒИЧ** ازغيج *бот.* растании чармпӯсти часпанда, ки печида боло меравад ва дар минтақаҳои ҷануб парвариш меёбад.

**ИЗҒӢ** اظغى *номи ҳарфи бистуми алифбои арабиасоси тоҷикӣ, ки ҳарфи* «**зо**» *ҳам меноманд; дар ҳисоби абҷад ба 900 баробар аст; дар алифбои кириллии тоҷикӣ муодили ҳарфи З мебошад*.

**ИЗДИВОҶ** *а.* ازدواج зану шӯй шудан, заношӯӣ; хонадор шудан; **издивоҷ кардан** хонадор шудан, шавҳар кардан ё зан гирифтан.

**ИЗДИЁД** *а.* ازدياد зиёд шудан, афзоиш.

**ИЗДИҲОМ** *а.* ازدحام ҷамъомади мардуми зиёде дар як ҷо, зич (анбӯҳ) шуда истодани одамон, анбӯҳӣ.

**ИЗЗАТ** *а.* عزت азиз шудан, арҷманд гардидан, сазовори эҳтиром гардидан; ҳурмат, арҷмандӣ, азизӣ: **иззату эҳтиром; ба иззати** … аз рӯи эҳтиром, барои изҳори ҳурмат: **ҳама ба иззати арӯс аз ҷо хестанд**; **иззату обрӯ** қадру мартаба, барозандагӣ ва шоистагӣ; **иззат кардан** нисбат ба касе эҳтиром нишон додан, азиз доштан касеро; **иззати худро нигоҳ доштан** қадру манзалати худро нигоҳ доштан, мувофиқи мақому мартабаи худ рафтор кардан; **иззату обрӯй кардан** ҳурмату бузургдошти касеро ба ҷо овардан; **иззати нафс** ҳисси қадру эътибори шахсӣ, бузурворӣ ва азамати маънавӣ, ҳайсият, шоистагӣ ва барозандагӣ; **ба иззати нафси** *касе* **расидан** шахсият ва қадру эътибори касеро халалдор кардан, нисбат ба касе беҳурматӣ кардан.

**ИЗЗАТДОРӢ** عزت‌دارى риояи эҳтиром ва бузургдошт, ҳурмат кардан, ба ҷо овардани бузургдошти касе.

**ИЗЗАТМАНД** عزت‌مند дорои ҳурмат, сазовори иззату эҳтиром, азиз, арҷманд.

**ИЗЗАТМАНДӢ** عزت‌مندى дорои иззат будан, арҷманду гиромӣ будан.

**ИЗЗАТПИСАНД** عزت‌پسند *кит.* посдори иззату ҳурмати касе.

**ИЗЗАТТАЛАБ** عزت‌طلب он ки хоҳони бузургдошт ва ҳурмат аст; эҳтиромдӯст; бузургипараст, ҷоҳталаб.

**ИЗЗАТТАЛАБӢ** عزت‌طلبى талаб кардани иззату эҳтиром нисбат ба худ.

**ИЗЗАТХОҲ** عزت‌خواه он ки хоҳони ҳурмату эҳтиром аст, иззатталаб.

**ИЗЗАТХОҲӢ** عزت‌خواهى хостани иззату эҳтиром нисбат ба худ, иззатталабӣ.

**ИЗЛОЛ** I *а.* اذلال хору залил пиндоштан касеро, касеро хор доштан.

**ИЗЛОЛ** II *а.* ازلال *кит.* лағжонидан.

**ИЗЛОЛ** III *а.* اضلال *кит.* гумроҳ кардан, аз роҳи дуруст берун бурдан.

**ИЗМИҲЛОЛ** *а.* اضمحلال *кит.* нест шудан, нобуд шудан; нобудӣ.

**ИЗМОН** *а.* ازمان *кит.* кӯҳна гаштан, дерина шудан.

**ИЗМОР** *а.* اضمار 1. дар замир нигоҳ доштан, дар дил пинҳон кардан. 2. пӯшида сухан гуфтан, бо киноя ва маҷоз сухан гуфтан.

**ИЗН** *а.* اذن иҷозат, рухсат; **изн гирифтан** барои иҷрои коре рухсат пурсидан; **изн додан** рухсат додан.

**ИЗО** I *а.* اذا//ایذا 1. ранҷ, озор, азият; озордиҳӣ. 2. шарм, хиҷолат; **аз изо мурдан** зери шарму изои сахт мондан; **изо додан** шарм дорондан, дар хиҷолат монондан; **изо кашидан** шарм доштан, хиҷолат кашидан.

**ИЗО** II *а.* ازا *кит.* муқобил, баробар, рӯ ба рӯ; **ба изои**… ба ивази…, ба бадали…

**ИЗОАТ** I *а.* اذاعه//اذاعت пахн кардан, шоеъ гардонидан, ошкор кардан.

**ИЗОАТ** II *а.* اضائه//اضائت *кит.* равшан кардан, рӯшноӣ додан; нур, рӯшноӣ.

**ИЗОАТ** III *а.* اضاعت *кит.* зоеъ гардонидан, нобуд кардан.

**ИЗОБАТ** *а.* اذابت *кит.* гудозиш, гудохтан, об кардан.

**ИЗОДА** *а.* عضاده *кит.* паҳлударӣ, бозуи дар.

**ИЗОЛАТ** *а.* ازالت *кит.* зоилгардонӣ, дафъ кардан, маҳв кардан; **изолати низоъ** рафъи низоъ.

**ИЗОЛЯТОР** *фр.* ازالیتار 1. моддаи изолятсиякунанда ё ҷиҳози дигар, ки ҷараёни баркро намегузаронад. 2. хонаи алоҳида дар беморхонаҳо ва маҳбасҳо барои бемориони касалиҳои гузаранда, девонагон ва маҳбусон, такхона.

**ИЗОЛЯТСИЯ** *фр.* ازالیتسیه 1. ҷудо кардан; ҷудо шудан. 2. *тех.* пешгирӣ кардани тамоси мустақими ҷараёни барқ ба воситаи маводи оиқӣ ва таҷҳизоти барқнагузароннда ва гармибардору намбардор.

**ИЗОМ** I *а.* عظام *ҷ.* **азм**; устухонҳо.

**ИЗОМ** II *а.* عظام *ҷ.* **азим**; бузургон.

**ИЗОМЕРҲО** ایزامیرها *хим.* пайвастагиҳое, ки таркиби химиявӣ ва вазни молекулаҳояшон як буда, аммо сохт ва хусусияти физикӣ ва химиявиашон гуногун аст.

**ИЗОН** ایزان номи рӯзи сиюми ҳар моҳи шамсӣ.

**ИЗОР** I ازار 1. *ниг.* **эзор**. 2. *маҷ., кит.* парда. 3. либоси таг, зерҷома. 4. шалвор.

**ИЗОР** II *а.* عذار рухсора, гуна (*бештар дар шакли* **узор** *мустаъмал аст.*).

**ИЗОРА** ازاره 1. тахта ё фанери тунук, ки байни ягон чорчӯба гузошта мешавад: **изораи дар**. 2. хати борики ранга, ки одатан (дар девор) байни рангҳои гуногун гузошта мешавад.

**ИЗОТЕРМИЯ** *ю.* ازاتیرمیه *биол.*, *хим.* доимияти ҳарорати ҷисми ҳайвоноти гармхун, ки ба танзими физикиву химиявии ҳарорат таъмин мегардад.

**ИЗОТЕРМӢ** ازاتیرمی *физ.* дорои ҳарорати доимӣ.

**ИЗОТОПҲО** ایزاتاپها *хим.* атомҳои ҳамон як моддаи химиявӣ, ки ядроҳояшон дорои миқдори якхелаи протонҳо, вале миқдори гуногуни нейтронҳо мебошанд ва вазни атомиашон гуногун аст.

**ИЗОФА//ИЗОФАТ** *а.* اضافه//اضافت 1. афзудан, зиёд кардан; афзоиш, афзунӣ; **арзиши изофа** *иқт.* арзишест, ки истеҳсолкунанда зиёда аз арзиши қувваи кор ба вуҷуд меорад ва он манбаи даромади софи сармоядорро ташкил медиҳад; **изофа кардан (намудан)** афзудан, зиёд кардан; илова кардан, зам намудан; **изофа шудан (гардидан)** зиёд шудан, афзунӣ ёфтан; илова шудан, зам гардидан. 2. *збш.* бандаки изофии «и», ки муайяншавандаро бо муайянкунанда мепайвандад: **китоби Аҳмад, хонаи нав**.

**ИЗОФАГӢ** اضافگی *ниг.* **изофӣ**.

**ИЗОФАКОРӢ** اضافه کاری коре, ки зиёда аз вақти муқаррарӣ бо амри маъмурият иҷро карда мешавад.

**ИЗОФАМАОШ** اضافه‌معاش *нав.* маоши иловагӣ бар ивази иҷрои кори аз нақша зиёд *(дар корхона)*.

**ИЗОФАНАВИСӢ** اضافه‌نویسی қасдан зиёд нишон додани натиҷаҳои истеҳсолӣ ё иҷрои нақшаи кор *ва г.*

**ИЗОФАПАРДОХТ** اضافه‌پرداخت *нав.* пардохти иловагӣ; пуле, ки бештар аз меъёри муқарраpӣ дода мешавад.

**ИЗОФАТ** اضافت *ниг.* **изофа**.

**ИЗОФӢ** اضافی барзиёд, барилова, иловагӣ, изофагӣ.

**ИЗРОР** *а.* اضرار 1. зарар ва зиён расонидан, газанд расондан. 2. *маҷ.* ба болои зани аввал зани дуюм гирифтан ва ба ин роҳ ба зани аввал озору зиён расонидан.

**ИЗТИРОБ** *а.* اضطراب ҳаяҷони сахт, беқарорӣ, ошуфтагӣ; **бо изтироб** дар ҳолати ҳаяҷон, мушавваш; **изтироб доштан** парешонхотир будан, саросема ва ошуфта будан; **ба (дар) изтироб андохтан** мушавваш кардан, ба ҳаяҷон овардан; **дар изтироб будан** дар ташвиш будан; **ба (дар) изтироб афтодан (омадан)** мушавваш шудан, саросема гардидан; **дар изтироб мондан** ба ташвиш афтодан, ошуфта шудан; **дар изтироб шудан** беқарор ва ошуфта гардидан; **кори изтироб** *гуфт.* кори таъҷилӣ, кори бошитоб.

**ИЗТИРОБАНГЕЗ** اضطراب‌انگیز *ниг.* **изтиробовар**.

**ИЗТИРОБНОК** اضطرابناک ҳаяҷоннок, изтиробовар.

**ИЗТИРОБОВАР** اضطراب‌آور ҳаяҷонангез, мушаввашкунанда, ба изтироб андозанда.

**ИЗТИРОБОМЕЗ** اضطراب‌آمیز ҳаяҷоннок, мушавваш: **садои изтиробомез**.

**ИЗТИРОР** *а.* اضطرار *кит.* дармондагӣ, ночорӣ, бечорагӣ; тангдастӣ; **ба изтирор** ноилоҷ, ночор; иҷбоpан.

**ИЗҲОР** *а.* اظهار 1. зоҳир кардан, ошкор кардан. 2. баён, ифода, фаҳмондани чизе; **изҳори ихлос** баёни дӯстӣ ва самимият; **изҳори матлаб** баёни мақсад, ифодаи маром; **изҳор кардан** маълум кардан, ошкор кардан; баён кардан, гуфтан.

**ИЗҲОРГАҲ** اظهارگه *кит.* ҷои зоҳиршавӣ, ҷои ошкорсозӣ, ҷои падид омадан.

**ИЗҲОРКУНАНДА** اظهارکننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **изҳор кардан**; ошкоркунанда; баёнкунанда, ифодакунанда.

**ИЗҲОРНОМА** اظهارنامه *нав.* санаде, ки дар он матлаби мушаххас баён гардидааст: **изҳорномаи гумрукӣ**.

**ИЗҲОРОТ** اظهارات *ҷ.* **изҳор**; баёнот, ифодаи маром; баёни фикр (*аз тарафи ягон шахси расмӣ ё кишвар*).

**ИЗШИНОС** ایزشناس мутахассиси соҳаи пайшиносӣ; *муқ.* **пайшинос**.

**ИЗШИНОСӢ** ایزشناسی 1. пайшиносӣ, омӯзиши из. 2. *ҳуқ.* пайшиносӣ, таълимот дар бораи пай (из)-и ҷиноят, ки як қисми ҷиноятшиносӣ ба ҳисоб меравад; *муқ.* **пайшиносӣ**.

**ИЗЪОН** *а.* اذعان *кит.* итоат; эътироф; **изъон кардан** итоат кардан, гардан фуровардан (*ба амри касе)*.

**ИЗЪОФ** *а.* اضعاف дучанд гардонидан.

**ИКЛИЛ** *а.* اکلیل *кит.* 1. тоҷ, афсар. 2. гулчанбар.

**ИКМОЛ** *а.* اکمال *кит.* пурра кардан, такмил додан, ба камол расондан; ба камол расидан; такмилдиҳӣ.

**ИКОНА** *ю.* ایکانه сурати муқаддас дар исавиён, ки вақти ибодат ба он рӯ меоранд, тимсоли муқаддас.

**ИКРОМ** *а.* اکرام кироми доштан, иззат кардан, мавриди лутфу навозиш қарор додан; ҳурмат, эҳтиром, иззат.

**ИКРОҲ** *а.* اکراه 1. касеро маҷбуран ба коре водор кардан. 2. кароҳат, нафрат.

**ИКС** *лот.* اکس *риёз.* аломати X, ки маъмулан барои ифодаи бузургии якуми номуайян, ё бузургии мустақили тағйирёбанда (аргумент) истифода мешавад.

**ИКСИР** *а.* اکسیر *кит.* 1. моддаи афсонавӣ – кимиё, ки ба ақидаи пешиниён гӯё мисро ба тилло ва симобро ба нукра мубаддал мекардааст. 2. *маҷ.* доруи бисёр фоиданок ва камёб.

**ИКСИРГАР** اکسیرگر *кит.* кимиёгар.

**ИКТИСОБ** *а.* اکتساب *кит.* касб кардан, ба даст даровардани чизе бо кӯшиши худ: **иктисоби илму дониш**.

**ИКТИФО** *а.* اکتفا кофӣ шумурдан, басанда донистан, қонеъ шудан; кофӣ будан; **иктифо намудан (кардан)** қонеъ шудан.

**ИКТИШОФ** *а.* اکتشاف 1. кашф кардан, падид овардан. 2. ба даст овардани маълумот дар бораи душман.

**ИКТИҲОЛ** *а.* اکتحال *кит.* ба чашм сурма кашидан.

**ИҚБОЛ** *а.* اقبال рӯ овардани бахт, давлат ва комёбӣ ба кас; бахт, толеъ; *муқоб.* **идбор; субҳи иқбол тофтан** хушбахтӣ рӯ овардан (*ба касе*).

**ИҚБОЛБАЛАНД** اقبال‌بلند он ки бахташ тофтааст, толеъбаланд, соҳибиқбол.

**ИҚБОЛНОК** اقبال‌ناک хушбахт, саодатманд.

**ИҚД** *а.* عقد шадда, ҳамел, гарданбанд, тавқ, риштаи марворид ва дигар сангҳои қиматбаҳо; **иқди Сурайё** галаситораи Парвин.

**ИҚДОМ** *а.* اقدام қадам гузоштан дар коре, сар кардани коре, пеш гирифтан кореро; ташаббус; **иқдом кардан** ба коре сар кардан, ба иҷрои коре шурӯъ намудан.

**ИҚЛИМ** *ю.* اقلیم 1. обу ҳаво ва авзои табиат. 2. *кит.* кишвар, мамлакат; **ҳафт иқлим** *кит.* а) *ниг.* ◊ **ҳафт иқлим**; тамоми дунё.

**ИҚЛИМГИР** اقلیم‌گیر *кит.* кишваргир, ҷаҳонгир, ҷаҳонситон.

**ИҚЛИМГИРӢ** اقلیم‌گیری *кит.* кишваргирӣ, ҷаҳонгирӣ, ҷаҳонситонӣ.

**ИҚЛИМИЁ** *а.* اقلیمیا хока ва резае, ки баъди гудохтани симу зар дар таги зарф мемонад.

**ИҚЛИМӢ** اقلیمی *мансуб ба* **иқлим** 1.

**ИҚЛИМШИНОС** اقلیم‌شناس обуҳавошинос, мутахассиси иқлим.

**ИҚЛИМШИНОСӢ** اقلیم‌شناسی илм дар бораи иқлим.

**ИҚНОЪ** *а.* اقناع *кит.* қаноат намудан; қонеъ кардан, қаноат кунонидан.

**ИҚОБ** *а.* عقاب *кит.* азоб, шиканҷа, озор; уқубат, муҷозот.

**ИҚОЛА** *а.* اقاله *кит.* барҳам задани байъ ва муомила, молро гардонда пулро пас гирифтан, савдоро вайрон кардан.

**ИҚОМАТ** *а.* اقامت дар ҷое мондан, манзил доштан, истиқомат кардан; **иқомат доштан** сукунат доштан, сокин (муқимӣ) будан; **иқомат кардан** сокин шудан (дар ҷое), ҷой гирифта муқимӣ шудан, зистан, манзил кардан.

**ИҚОМАТГОҲ** اقامتگاه ҷои зист, маскан.

**ИҚОМАТКАДА** اقامتکده *ниг.* **иқоматгоҳ**.

**ИҚОН** *а.* ایقان *кит.* бовар, яқин; яқин кардан, бовар ҳосил намудан.

**ИҚОР** *а.* عقار *кит.* обу замин, мулк, молу мулк, мулки ғайриманқул.

**ИҚРОР** *а.* اقرار эътироф кардан, ошкоро тасдиқ кардан дурустӣ ва ростии чизеро; **иқрор кардан (будан)** ба гардан гирифтан, эътироф кардан (*кори кардаи худро*); **иқрор кунондан** ба эътироф водор кардан; **иқрор шудан** эътироф кардан, кори карда ё сухани гуфтаи худро бо қавли худ тасдиқ ва таъкид намудан.

**ИҚРОРӢ** اقراری:**хати иқрорӣ** коғазе, ки дар он эътирофи шахсии касе навишта ва имзо карда шудааст, эътирофнома.

**ИҚРОРШАВӢ** اقرارشوی *исми амал аз* **иқрор шудан**; эътироф кардан, тасдиқ намудан.

**ИҚТИБОС** *а.* اقتباس 1. гирифтан, ахз кардан. 2. гирифта нақл кардани порчае аз нутқ ё навиштаи касе бо ишора ба маъхаз; гирифтани калимае аз забоне ё мавзӯе аз адабиёте. 3. порчаи дахлдор ба идора ё шахсе аз қарори ҷаласа, фармон ё дастуре (беруннавис); **иқтибос овардан** сухани касеро барои исботи муддао ё тақвияти фикри худ чун далел нақл кардан, аз навиштае истинод овардан.

**ИҚТИБОСӢ** اقتباسی *мансуб ба* **иқтибос**; калима (ё ифодаи) аз дигар забон (шахс) воридшуда: **калимаҳои иқтибосӣ, истиллоҳоти иқтибосӣ**.

**ИҚТИДО** *а.* اقتدا *кит.* 1. пайравӣ; тақлид. 2. *д.* дар паси имом истода намози ҷамоа ба ҷо овардан: **иқтидо кардан**.

**ИҚТИДОР** *а.* اقتدار қудрат, тавоноӣ; **иқтидори истеҳсолӣ** қобилияти дар шароити комилан ба кор андохтани корхона ва воҳидҳои дигари истеҳсолот маҳсулот тавлид кардан, имконияти истеҳсолӣ; **иқтидори ҳарбӣ** қудрати ҷангӣ, қобилият ва тобоварӣ дар ҷанг; **иқтидор доштан** соҳиби қудрат будан, дар иҷрои коре ба тавоноии ҳаматарафа соҳиб будан; **ба қабзаи иқтидор даровардан** ба дасти худ гирифтан, ба итоати худ даровардан.

**ИҚТИЗО** *а.* اقتضا тақозо, хоҳиш, дархост, талаб; **ба иқтизои**… бо талаби…

**ИҚТИНО** *а.* اقتنا *кит.* фароҳам овардан, ба даст даровардан, захира кардан.

**ИҚТИРОБ** *а.* اقتراب *кит.* наздик омадан, ба ҳамдигар наздик шудан; наздикӣ.

**ИҚТИРОЗ** *а.* اقتراض *кит.* қарз гирифтан аз касе, амонат гирифтан чизеро.

**ИҚТИРОН** *а.* اقتران *кит.* 1. қарин шудан, ёру дӯст гаштан. 2. *нуҷ.* наздик шудани ситорае ба ситораи дигар.

**ИҚТИРОҲ** *а.* اقتراح *кит.* хостан, талаб кардан; тақозо кардан; талаб, тақозо.

**ИҚТИРОЪ** *а.* اقتراع қуръа партофтан, ба тариқи қуръапартоӣ муайян кардани навбат, ҷой ва ё ҳаққи касе (ҷонибе).

**ИҚТИСОД** *а.* اقتصاد 1. *ниг.* **иқтисодиёт**. 2. дар харҷу сарфи чизе ҳадди миёнаро нигоҳ доштан, сарфаҷӯӣ; **иқтисод кардан** сарфаҷӯӣ кардан, дар харҷ исрофкорӣ накардан; **иқтисоди сиёсӣ** *иқт.* илме, ки қонунҳои иқтисодии идоракунандаи истеҳсолот ва тақсими неъматҳои моддиро дар пояҳои гуногуни инкишофи ҷамъияти инсонӣ меомӯзад.

**ИҚТИСОДДОН** اقتصاددان донандаи иқтисод, мутахассиси соҳаи иқтисодиёт.

**ИҚТИСОДИЁТ** اقتصادیات 1. маҷмӯи муносибатҳои истеҳсолӣ, ки ба пояи маълуми тараққии қувваҳои истеҳсолии ҷамъият мувофиқат доранд. 2. риштаи илм оид ба омӯзиши фаъолияти ин ё он соҳаи хоҷагӣ: **иқтисодиёти савдо, иқтисодиёти саноат, иқтисодиёти кишоварзӣ**. 3. маҷмӯи шароити хоҷагӣ ва молию пулии муассисае.

**ИҚТИСОДӢ** اقتصادی *мансуб ба* **иқтисод**; вазъи иқтисодӣ, вазъияти молию пулӣ.

**ИҚТИСОДЧӢ** اقتصادچی *гуфт.*, *ниг.* **иқтисоддон**.

**ИҚТИСОДШИНОС** اقتصادشناس *ниг.* **иқтисоддон**, олими соҳаи иқтисодиёт.

**ИҚТИСОР** اقتصار 1. кӯтоҳ кардан, кам кардан. 2. *маҷ.* иктифо кардан.

**ИҚТИФО** *а.* اقتفا *кит.* аз қафои касе рафтан, пайравӣ кардан; пайравӣ.

**ИҚТИҲОМ** *а.* اقتحام *кит.* андеша накардан, кӯр-кӯрона ба кори пурмашаққат пардохтан.

**ИҚТОЪ** *а.* اقطاع *таър.* қитъаи замине, ки аз тарафи давлат ё шахси амир ба моликияти шахсии касе дода мешуд, то даромади онро соҳиб шавад.

**ИҚТОЪДОР** اقطاع‌دار касе, ки соҳиби иқтоъ аст.

**ИЛАЛ** *а.* علل *ҷ.* **иллат**.

**ИЛҒАЙ** *т.* ایلغی *ниг.* **ирғай**.

**ИЛҒОР** *т.* ایلغار//الغار 1. *кит.* ҳуҷум, ҳамла, тохтутоз 2. *кҳн.* дастаи қаровулони ҳарбӣ; **илғор гузоштан** дар ҷое барои посбонӣ тӯдаи аскар нигоҳ доштан.

**ИЛЗОМ** *а.* الزام *кит.* 1. лозим гардондан. 2. дар мубоҳиса ба ҳарифи худ ғолиб омадан.

**ИЛИК** *т.* الیک *гуфт.* 1. мағзи устухон. 2. устухони мағздор; ◊ **илики** *касе* **хушк шудан** заифу нотавон шудан, харобу лоғар шудан.

**ИЛҚО** *а.* القا ҷо кунондани чизе дар фикри касе, талқини фикре ба касе; **илқо кардан** талқин намудан; фаҳмонидан, расонидан.

**ИЛЛАТ** I *а.* علّت 1. сабаб, боис. 2. айб, нуқсон, камбудӣ; **арзон бе иллат не, гарон бе ҳикмат** (*зарб.*). 3. дард, беморӣ; **иллат пайдо кардан** айбнок шудан; дардманд гардидан; **иллат ё дар ош аст, ё дар мош** *(мақ.)* дар чӣ будани айби коре ё чизе маълум нест, сабаби нуқсоне номаълум аст.

**ИЛЛАТ** II علّت *гуфт.* норозигии таънаомез, хашму пӯписа; **бо иллат** хашмгинона, бо хитобу пӯписа; **миннату иллат** норозигӣ ва пӯписа.

**ИЛЛАТГИН** علّتگین *кит.* нотоб, касалманд.

**ИЛЛАТДОР** علّتدار *ниг.* **иллатнок**.

**ИЛЛАТӢ** علّتی *гуфт., ниг.* **иллатнок**.

**ИЛЛАТНОК** علّتناک нуқсондор; айбдор; касалманд, дардманд.

**ИЛЛАТНОКӢ** علّتناکی дорои иллат будан, нуқсон доштан, айбнокӣ.

**ИЛЛИЙИН//ИЛЛИЙЮН** *а.* علیین//علیون *д.* арши аълои биҳишт.

**ИЛЛО** *а.* الا ба ҷуз, ғайр аз, магар, магар ин ки; **ва илло** агар не, вагар на; **илло ту** ғайр аз ту.

**ИЛЛЮЗИОНИЗМ** *фр.* ایلیوزیانیزم 1. *фалс.* таълимоти фалсафӣ, ки тибқи он олами атроф фиреби назар ва фиреби эҳсосот асту бас. 2. намуди ҳунар дар санъати сирк ва эстрада, ки ба қобилияти назарфиребии «мӯъҷизамонанд» асос ёфтааст.

**ИЛЛЮЗИОНИСТ** *фр.* ایلیوزیانیست 1. пайрави таълимоти иллюзионизм. 2. ҳунарманди сирк, ки санъати иллюзионизмро соҳиб аст.

**ИЛЛЮЗИЯ** *лот.* ایلیوزیه 1. тасаввури таҳрифшудаи воқеият. 2. умед ва орзуҳои амалиношуданӣ.

**ИЛЛЮМИНАТОР** *лот.* ایلیومیناتار тирезаҳои мудаввар ё мураббаи обногузар дар паҳлуҳои киштӣ ва ҳавопаймо.

**ИЛМ** *а.* علم маърифат, дониш, маҷмӯи маълумот оид ба ягон соҳа; **илм додан ба** *касе* савод омӯхтан ба касе, касеро таълим додан; **илм доштан** соҳиби маълумот будан, савод доштан, саводнок будан; **илм омӯхтан** таҳсили илм кардан, дарс хондан; соҳиби илму дониш шудан; **аҳли илм** олимон, донишмандон.

**ИЛМДОР** علمدار соҳиби дониш, дониш, донанда, олим; босавод.

**ИЛМДӮСТ** علمدوست дӯстдорандаи дониш; хайрхоҳи дониш.

**ИЛМДӮСТӢ** علمدوستی муҳаббат ба дониш, хайрхоҳӣ нисбат ба дониш.

**ИЛМИНАМО** علمی‌نما зоҳиран дорои хусусиятҳои илмӣ: **мақолаи илминамо**.

**ИЛМИЯТ** *а.* علمیت илмӣ будан; ба муқаррароти илмӣ ҷавобгӯй будан.

**ИЛМӢ** علمی *мансуб ба* **илм**; аз рӯи усулу асосҳои илм иҷрошуда; ба талаботи илм ҷавобдиҳанда: **асари илмӣ, мақолаи илмӣ, маърӯзаи илмӣ, рисолаи илмӣ, роҳбари илмӣ; кори илмӣ** а) фаъолият дар соҳаи таҳқиқи илм; б) асари таҳқиқотӣ дар ягон риштаи илм, таълиф(от)и илмӣ; **унвони илмӣ** номи расмие, ки барои расидан ба зинае дар фаъолияти таълимию илмӣ дода мешавад: **унвони илмии дотсент, унвони илмии профессор**; **ходими илмӣ** номи вазифаи корманди муассисаи таълимӣ ва таҳқиқоти илмӣ: **ходими калони илмӣ, ходими пешбари илмӣ**, **ходими хурди илмӣ**.

**ИЛМНОК** علم‌ناک бодониш, соҳибмаълумот, босавод; *муқ.* **илмдор**.

**ИЛМОМӮЗӢ** علم‌آموزی фарогирии дониш, аз худ кардани илм; саводомӯзӣ.

**ИЛМУЛЯҚИН** *а.* علم‌الیقین *д., фалс.* донистани моҳияти коре ё чизе бе шакку тардид.

**ИЛМҶӮ** علم‌جو толиби дониш, ҷӯяндаи донишу маърифат.

**ИЛМҶӮӢ** علم‌جوئی талаби дониш, ҷустани донишу маърифат.

**ИЛМШИНОСӢ** علم‌شناسی соҳаи таҳқиқот роҷеъ ба илм.

**ИЛОВА** *а.* علاوه он чи ба чизе зам мешавад, изофа; **ба иловаи ин** ба замми ин; **ба таври илова** изофатан, зиёда аз меъёри муайян; **илова ба (бар) ин (он)** ба замми ин (он), зиёда бар ин (он), изофа бар ин (он); **илова кардан (намудан)** зам кардан, афзудан; ҳамроҳ кардан; **илова шудан (гаштан, гардидан)** зам шудан.

**ИЛОВАГӢ** علاوگی замшуда, афзудашуда, изофагӣ, барзиёд, он чи ба аслию асосӣ зам карда шудааст: **вақти иловагӣ**; **машғулиятҳои иловагӣ**; **даромади иловагӣ** даромад аз манбае, ки касбу кори асосии кас набошад, даромади изофӣ.

**ИЛОҲ** *а.* اله *д.* Худо.

**ИЛОҲИЁТ** الهیات илмҳои оид ба аҳкоми дин; фиқҳ, худошиносӣ.

**ИЛОҲӢ** الهی 1. *д. мансуб ба* **илоҳ**; **дини илоҳӣ** дини аз тарафи Худо фиристодашуда. 2.

кошкӣ; Худо кунад, ки…, аз Худо металабам, ки…

**ИЛОҲО** الها *ниг.* **илоҳӣ** 2.

**ИЛОҶ** *а.* علاج 1. даво, дармон; муолиҷа, мудавво. 2. чора, тадбир; **илоҷ ёфтан** а) дармон пайдо кардан; б) чора ёфтан; **илоҷи кореро дидан** роҳе ёфтан, чорае ҷустуҷӯ кардан; **илоҷ кардан** чора андешидан, роҳ ёфтан, тадбире дидан; **илоҷ надоштан** чорае надоштан, роҳе барои расидан ба мақсаде надоштан; **илоҷе карда…** роҳе ёфта, ба ҳар тариқ, ки бошад…, тадбире ба кор бурда…; **чи илоҷ?** чӣ чора?, чӣ метавон кард?

**ИЛОҶНОПАЗИР** علاج‌ناپذیر 1. давонашаванда, илоҷ ношуданӣ, сиҳат наёбанда, бедаво: **дарди илоҷнопазир**. 2. дарде ё мушкиле, ки чораву тадбире надорад, чоранопазир.

**ИЛОҶПАЗИР** علاج‌پذیر қобили муолиҷа, давошаванда.

**ИЛСОҚ** *а.* الصاق *кит.* часпониш, часпонидан; пайваст кардан: **маҳалли илсоқи расм**.

**ИЛТИБОС** *а.* التباس *кит.* дарҳамомехтагӣ, печдарпечӣ, дарҳамбарҳамӣ.

**ИЛТИВО** *а.* التواء *кит.* ба ҳам печидан; печидагӣ, хамидагӣ.

**ИЛТИЁМ** *а.* التیام *кит.* ба якдигар пайваста шудан, ба ҳам омадан, беҳ шудани захм.

**ИЛТИЗОЗ** *а.* التذاذ *кит.* лаззат бурдан, лаззатгирӣ.

**ИЛТИЗОМ** *а.* التزام *кит.* ба худ лозим гардонидани коре, ба зимма гирифтан, ӯҳдадор шудан; пеш гирифтан.

**ИЛТИЗОМНОМА** *а.* التزام نامه нома дар бораи ба зимма гирифтани коре, хати ӯҳдадорӣ.

**ИЛТИҚО** *а.* التقاء *кит.* рӯ ба рӯ омадан, вохӯрдан, мулоқот кардан.

**ИЛТИҚОМ** *а.* التقام *кит.* фурӯ бурдан, ҳамчун як луқма якбора фурӯ бурдан, балъидан.

**ИЛТИҚОТ** *а.* التقاط *кит.* ёфта чидан, барчидан.

**ИЛТИМОС** *а.* التماس хоҳиш, истидъо, дархост; махсусан хоҳиши илтиҷоомез; **илтимосу илтиҷо** тазаррӯъ ва тавалло; **илтимос доштан** хоҳиш изҳор кардан; бо исрору ибром дархостан; **илтимос кардан** хоҳиш кардан, хостан; **илтимоси** *чизе* **кардан** аз касе чизе талабидан бо зорию илтиҷо; **ба илтимос даромадан** илтимосу илтиҷо кардан, илтиҷову пурсиш оғоз кардан.

**ИЛТИМОСӢ** التماسی *мансуб ба* **илтимос**; хоҳишмандона; **хати илтимосӣ** номае, ки дорои хоҳише мебошад, мактубе, ки ҳовии арзу ниёзе аст.

**ИЛТИМОСКУНАНДА** التماس کننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **илтимос кардан**.

**ИЛТИМОСНОМА** التماس‌نامه хате, ки дар он арзу ниёзе ҷо дода шудааст; ариза.

**ИЛТИСОҚ** *а.* التصاق *кит.* ба ҳам часпидан, пайвастани чизе ба чизе, пайвастагӣ.

**ИЛТИФОТ** *а.* التفات 1. *кит.* бо гӯшаи чашм нигаристан; ба касе рӯ овардан. 2. лутф, меҳрубонӣ; таваҷҷӯҳ; эътино; **илтифот кардан** а) меҳрубонӣ кардан, таваҷҷӯҳ зоҳир кардан, эътибор додан; б) лутф намудан.

**ИЛТИФОТКОРӢ** التفات‌کاری меҳрубонӣ, таваҷҷӯҳнокӣ.

**ИЛТИФОТКОРОНА** التفات‌کارانه аз рӯи таваҷҷӯҳ ва меҳрубонӣ.

**ИЛТИФОТОМЕЗ** التفات‌آمیز бо таваҷҷӯҳ ва лутф, меҳрубонона: **нигоҳи илтифотомез**.

**ИЛТИҲОБ** *а.* التهاب 1. шӯълавар шудани оташ, афрӯзиш. 2. *тиб.* варам; газак; **илтиҳоби шуш** варами шуш ба сабаби сармохӯрдагӣ.

**ИЛТИҲОҚ** *а.* التحاق *кит.* пайвастагӣ, ба ҳам расидан, мулҳақ шудан; *муқ.* **илҳоқ**.

**ИЛТИҲОМ** *а.* التحام *кит.* пайвастагӣ, беҳбудии захм; *муқ.* илтиём.

**ИЛТИҶО** *а.* التجا 1. *кит.* паноҳ бурдан, паноҳанда шудан; паноҳ хостан, зинҳор талабидан. 2. илтимос, хоҳиш бо зорию фурӯтанӣ, тазаррӯъ: **илтимосу илтиҷо**, **бо нигоҳи илтиҷо нигаристан; илтиҷо бурдан ба** *касе* паноҳ хоста рафтан ба назди касе, паноҳанда шудан ба касе; **илтиҷо кардан** зорӣ кардан, таваллo намудан.

**ИЛТИҶООМЕЗ** التجاآمیز бо оҳанги паноҳталабона; бо зорию илтиҷо; **нигоҳи илтиҷоомез** нигоҳи имдодталабона.

**ИЛТИҶОҶ** *а.* التجاج 1. *кит.* ҷӯшу хурӯши дарё ё баҳр, мавҷ задани дарё ё баҳр. 2. *маҷ.* ситеза кардан, якравӣ кардан.

**ИЛФ** *а.* الف 1. дӯст, улфат. 2. дӯстӣ, улфат; хӯ, унс гирифтан.

**ИЛҲОД** *а.* الحاد *кит.* аз дин баргаштан, бединӣ, мулҳидӣ; сарпечӣ кардан аз фармудаҳои динӣ.

**ИЛҲОҚ** *а.* الحاق *кит.* чизеро ба (охири) чизе пайвастан, ҳамроҳ кардан (шудан); пайванд додан; **илҳоқ шудан** пайвастан; ҳамроҳ карда шудан, мулҳақ шудан.

**ИЛҲОМ** *а.* الهام дар дил афтодани фикри коре, рағбати иҷрои коре, ки ба дили кас илқо мешавад; талқин ва ангезае, ки боиси гуфтани шеър мешавад; **илҳом бахшидан** боиси пайдоиши фикри коре шудан, фикри иҷрои кореро талқин кардан; шавқи касеро овардан ба коре; **илҳом гирифтан** фикри нав пайдо кардан аз таъсири чизе; рӯҳбаланд шудан аз чизе.

**ИЛҲОМБАХШ** الهام‌بخش илқокунандаи фикре, барангезанда ва рӯҳбаландкунанда ба коре.

**ИЛҲОМДЕҲ** الهام‌ده *ниг.* **илҳомбахш**.

**ИЛҲОН** *а.* الحان хониш, сароидан; оҳангу овозҳои хушу дилкаш; **илҳон кардан** сурудан, нағмасароӣ кардан.

**ИЛҲОҲ** *а.* الحاح *кит.* дархост кардани чизе бо зорию илтиҷо, тазаррӯъ.

**ИМДОД** *а.* امداد ёрӣ додан, мадад расондан; ёрӣ, мадад, кумак; **имдод кардан** ёрӣ расондан; **имдод талабидан** ёрӣ пурсидан, кумак хостан; **ба имдод омадан** ба кумаку мадади касе расидан.

**ИМДОДГАР** امدادگر мададрасонанда; ҳомӣ, мудофиакунанда.

**ИМДОДӢ** امدادی *мансуб ба* **имдод**.

**ИМДОДТАЛАБ** امدادطلب он ки аз касе ёрӣ металабад; касе ки аз Худо имдод металабад.

**ИМДОДТАЛАБӢ** امدادطلبی ёрӣ пурсидан аз касе; имдод хостан аз Худо.

**ИМДОДТАЛАБОНА** امدادطلبانه ба тариқ ё оҳанги имдодпурсӣ: **имдодталабона нигоҳ кардан**.

**ИМЗО** *а.* امضا 1. *кит.* гузаронидан, равон кардан, ҷори кардан, иҷро кардан, иҷро; **ба имзо расондан** а) иҷро кардан ба амал гузаронидан; б) даст мондан, барои иҷрои коре бо роҳи имзои санади ҳуқуқӣ роз шудан. 2. *кит.* нишон, аломат, ки дар поён ё пушти фармон ё ҳуҷҷате барои иҷро мегузоранд. 3. ном ё номи хонаводагӣ, ки дар поёни мактуб ё ҳуҷҷате бо дасти худ навишта мешавад, дастина; **имзои мустаор** номе, ки муаллиф ба ҷои ному номи хонаводагии воқеии худ дар зери навиштаҳояш мегузорад, имзои ориятӣ, имзои пӯшида; **имзо кардан (мондан)** даст мондан, номи худро ба тасдиқи навиштае дар зери он сабт кардан.

**ИМЗОДОР** امضادار нома ё мақолае, ки нависанда имзо кардааст, ба он даст монда номи худро навиштааст.

**ИМЗОНОМА** امضانامه *кит.* санад, ҳуҷҷати боимзо.

**ИМКОН** *а.* امکان қудрат, тавоноӣ ба коре; муяссар будани коре бар касе; **ба қадри имкон** ба андозае, ки иҷро карданаш дастрас мебошад, ба ҳадди имкон; **ба ҳадди имкон // то ҳадди имкон** ба қадре, ки мумкин аст, то ҷое, ки кардан муяссар аст; **имкон додан** иҷрои кореро мумкин гардонидан; осон кардани коре; **имкон доштан** мумкин будан, имконпазир будан; **имкон ёфтан** а) қодир шудан; тавонистан; б) фурсат ва мавқеи муносиб пайдо кардан.

**ИМКОНИЯТ** *а.* امکانیت имкон, шароити мусоид ба иҷро ё вуқӯи коре; мумкин будани коре; қудрат, тавоноӣ; **имконият додан** мумкин гардонидан, қобили иҷро гардонидан; мусоидат кардан; **имконият доштан** дастрас будани шароити мувофиқ ба иҷрои коре; **имконият ёфтан** шароити мусоид пайдо кардан.

**ИМКОННОПАЗИР** امکان‌ناپذیر он чи вуқӯаш хориҷ аз имкон аст, ғайри мумкин.

**ИМКОННОПАЗИРӢ** امکان‌ناپذیری номумкин будан, қобили иҷро набудан.

**ИМКОНПАЗИР** امکان‌پذیر мумкин, қобили иҷро, муяссар.

**ИМКОНПАЗИРӢ** امکان‌پذیری мумкин будан, қобили иҷро будан.

**ИМЛО** *а.* املاء 1. *збш.* маҷмӯи қоидаҳо оид ба дуруст навиштани калимаҳо, аз сатр ба сатр кӯчонидани онҳо, истифодаи ҳарфҳои калону хурд, дефис *ва г.* дар навишт: **фарҳанги имло**. 2. *кит.* пур кардан. 3. *кит.* навишта пур кардан; гуфтан ва такрор кардан ба касе, то ки вай нависад; **имло кардан (кунонидан)** гуфтан (дикта кардан) то касе нависад.

**ИМЛОӢ** املائی *мансуб ба* **имло**; **хатои имлоӣ** ғалати хилофи қоидаҳои имло.

**ИММУНИТЕТ** *лот.* ایمونیتیت *ниг.* **масуният**.

**ИМО** *а.* ایما ишора, фаҳмондани матлабе бо ҳаракати сар, чашму абрӯ *ва г.*, ба тариқе, ки дигарон нафаҳманд: **бо имову ишора**; ◊ **имои бурут** ишора бо ҷунбонидани мӯйлаб; ишораи андак, ишораи хеле нозук; **имои чашм** ишора бо ҳаракати чашм; ишораи хеле нозук; **имо кардан** ишора кардан, бо ҳаракате матлаберо фаҳмондан̄ шудан.

**ИМОД** *а.* عماد *кит.* чизе, ки ба он такя мекунанд, такягоҳ, сутун.

**ИМОКУНАНДА** ایماکننده *сифати феълии замони гузашта аз* **имо кардан**; он ки бо ҳаракати чашм ё ягон узви дигар матлаберо ба касе фаҳмонданӣ аст.

**ИМОЛА** I *а.* اماله 1. майл додан, моил гардонидани чизе ба сӯе. 2. *збш.* вақти хондан ва навиштани калимаҳо ба «е» табдил додани «о», *мас.,* **китоб-китеб, рикоб-рикеб** *ва г.* (*бештар бо талаби вазни шеър*).

**ИМОЛА** II اماله *тиб.* 1. ба воситаи олати махсус аз мақъад ба рӯдаи рост фиристодани доруи моеъ, ҳуқна кардан. 2. олати махсус барои ба рӯдаи рост фиристодани доруи моеъ, ҳуқна.

**ИМОМ** *а.* امام 1. *кит.* пешво, пешрав, роҳбар. 2. *д.* пешво ва асосгузори ҳар як аз мазҳабҳои расмии ислом; *умуман* пешвои дин. 3. *д.* пешвои ҷамоаи намозгузорони масҷидҳо; касе, ки намозхонҳо ҳангоми намоз ба вай иқтидо карда намоз мегузоранд; **имом шудан** пеш гузаштан (-и шахсе дар намози ҷамоат).

**ИМОМА** *а.* عمامه салла, дастор.

**ИМОМАТ** *а.* امامت пешвоӣ, роҳбарӣ, имомӣ.

**ИМОМАТӢ** امامتی 1. вазифа ва амали имом, имомгарӣ, имомӣ. 2. ҳақ ва музде, ки ба имом дар мавридҳои гуногун барои имомгариаш дода мешавад.

**ИМОМЗОДА** امامزاده фарзанди имом (пешвои мазҳабӣ), аз авлоди имом.

**ИМОМИЯ** *а.* امامیه *д.* номи умумии фирқаҳои шиа, ки аз Алӣ сар карда ба дувоздаҳ имом эътиқод доранд.

**ИМОМХАТИБ** امام‌خطیب сарвари масҷиди ҷомеъ.

**ИМОН** *а.* ایمان эътиқод, боварӣ ба чизе; **имони комил доштан** *ба чизе* бовари пурра доштан ба чизе; **имон овардан** а) гаравидан, ба касе ё чизе эътиқод пайдо кардан (*бештар дар бораи дин*); б) калимаи шаҳодатро бар забон овардан, расман мусулмониро қабул кардан; ◊ **бе имон рафтан** *д.* ба куфру кофирӣ пардохта, номусулмон мурда рафтан; **имон фурӯхтан** хиёнат кардан ба дину ақоиди худ.

**ИМОНФУРӮШ** ایمان‌فروش он ки барои коре ё чизе аз имону эътиқоди худ даст мекашад; беимон.

**ИМОРАТ** I *а.* امارت *ниг.* **аморат**.

**ИМОРАТ** II عمارت 1. *кит.* таъмир, тармим, дуруст кардан. 2. бино, хона. 3. сохтмон, бинокорӣ; **иморат андохтан** бино сохтан; **иморат кардан** бино сохтан, бунёд намудан, сохтан. 4. ободӣ, ободонӣ.

**ИМОРАТБОБ** عمارت‌باب шоистаи иморат; **ҷои иморатбоб, чӯби иморатбоб**.

**ИМОРАТГАР** عمارت‌گر *ниг.* **иморатсоз**.

**ИМОРАТСОЗ** عمارت‌ساز бинокор, банно, хонасоз.

**ИМОРАТСОЗӢ** عمارت‌سازی бинокорӣ, сохтмон, хонасозӣ.

**ИМОРӢ** عماری *ниг.* **аморӣ**.

**ИМОРОТ** عمارات *ҷ.* **иморат**; биноҳо; ободиҳо.

**ИМПЕРАТИВ** *лот.* ایمپرتیو *збш.* сиғаи амрии феъл.

**ИМПЕРАТОР** امپرتار унвони ҳукмронони салтанатҳои хеле бузург, ҳукмрон, подшоҳи бузург, шоҳаншоҳ.

**ИМПЕРАТОРӢ** امپرتاری 1. *мансуб ба* **император**: **ҳукумати императорӣ**. 2. империя: **императо-**

**рии шӯравӣ**.

**ИМПЕРИАЛИЗМ** *фр.* امپریلیزم зинаи капитализм, ки ҳукмронии монополияҳои калон дар тамоми соҳаҳои ҳаёт, муборизаи давлатҳои сармоядорӣ барои соҳиб шудан ба манбаъҳои моли хом ва бозори ҷаҳонии харидуфурӯш *ва г.* аз нишонаҳои асосии он мебошанд.

**ИМПЕРИАЛИСТ** *фр.* امپریلیست сармоядори калон ё сиёсатмадори олами сармоядорӣ, ки сиёсати империалистӣ мебарад.

**ИМПЕРИАЛИСТӢ** امپریلیستی *мансуб ба* **империализм**: **ҷанги империалистӣ**.

**ИМПЕРИЯ** *лот.* امپریه 1. давлати яккасолорӣ, ки дар сари он император меистад. 2. давлати дорои мустамлика. 3. давлате, ки чанд мамлакатро ба худ расман тобеъ кардааст.

**ИМПИРОТУР** امپراتور *ниг.* **император**.

**ИМПИРОТУРӢ** امپراتوری *ниг.* **императорӣ**.

**ИМРОР** *а.* امرار *кит.* мурур кунондан, гузаронидан; **имрори вақт** вақт гузаронидан; **имрори маош** зиндагонӣ кардан, умр гузаронидан; рӯзгузаронӣ кардан.

**ИМРӮЗ** امروز ин рӯз, ҳамин рӯз, рӯзи ҷорӣ, рӯзе, ки давом дорад; ҳоло, ҳозир, кунун; **то ба имрӯз** то ба ҳол, то ин дам, то кунун.

**ИМРӮЗА** امروزه он чи ба рӯзи ҷорӣ (ба ҳамин рӯз) тааллуқ дорад, ҳолия; ҳозира, ин замон.

**ИМРӮЗИНА** امروزینه *гуфт., мансуб ба* **имрӯз**; имрӯзӣ; имрӯза.

**ИМРӮЗӢ** امروزی *мансуб ба* **имрӯз**.

**ИМРӮЗ-ПАГОҲ** امروزپگاه дар рӯзҳои наздик, ба қарибӣ.

**ИМРӮЗҲО** امروزها дар ин айём, ин замон.

**ИМСОК** *а.* امساک *кит.* 1. худдорӣ аз хӯрдани таом, худро аз хӯрок боздоштан. 2. мумсикӣ, хасисӣ.

**ИМСОЛ** امسال ин сол, ҳамин сол, соли ҷорӣ, соле, ки ҳанӯз давом дорад.

**ИМСОЛА** امساله *мансуб ба* ҳамин соли ҷорӣ.

**ИМТИДОД** *а.* امتداد 1. кашида шудан, кашол ёфтан. 2. дарозӣ, тӯл: **имтидоди замон** тӯли замон; **имтидод ёфтан (пазируфтан)** тӯл кашидан, кашол ёфтан.

**ИМТИЁЗ** *а.* امتیاز 1. бартарӣ (мазият) доштан нисбат ба чизе; бартарӣ, афзалият. 2. иҷозате, ки давлат барои сохтани корхона, истихроҷи маъдани кон ё интишори рӯзнома *ва г.* ба шахсе ё муассисае медиҳад.

**ИМТИЁЗДОР** امتیازدار *ниг.* **имтиёзнок**.

**ИМТИЁЗНОК** امتیازناک имтиёздор, дорои имтиёз.

**ИМТИЁЗНОКӢ** امتیازناکی дорои имтиёз будан.

**ИМТИЗОҶ** *а.* امتزاج *кит.* 1. омехта шудани чизе бо чизи дигар, омезиш, ба ҳам омехта шудан. 2. наздикӣ, ҳамнишинӣ, ҳамсӯҳбатӣ.

**ИМТИЛЛО** *а.* امتلا *кит.* 1. сер шудан, пур шудани шикам, бисёр сер шудан. 2. пурӣ, бисёрӣ, мамлу будан; **имтиллои хилоф** пур аз ихтиллоф.

**ИМТИНОН** *а.* امتنان *кит.* 1. миннат доштан, миннатдорӣ. 2. лутфу марҳамат, бахшиш.

**ИМТИНОЪ** *а.* امتناع *кит.* қабул накардан, рад кардан; худдорӣ аз қабули коре: **имтиноъ кардан, саркашӣ кардан**.

**ИМТИСОЛ** *а.* امتثال *кит.* итоат кардан, фармон бурдан.

**ИМТИҲОН** *а.* امتحان озмудан, озмоиш кардан, санҷидан; озмоиш, санҷиш; дар муассисаҳои таълимӣ шакли санҷидани дараҷаи донишро аз худ кардани талаба; **имтиҳон гирифтан** озмуда дидан, санҷидан; **имтиҳон додан** мавриди озмоиш қарор гирифтан; аз санҷиш гузаштан; **имтиҳон кардан** санҷидан, озмудан; таҷриба кардан.

**ИМТИҲОНГИРАНДА** امتحان‌گیرنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **имтиҳон гирифтан**; санҷанда, озмоянда (*дониши касеро*): **ҳайати имтиҳонгиранда**.

**ИМТИҲОНГИРӢ** امتحان‌گیری санҷиш, озмоиш.

**ИМТИҲОНДИҲАНДА** امتحان‌دهنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **имтиҳон додан**; он ки имтиҳон медиҳад.

**ИМТИҲОНӢ** امتحانی *мансуб ба* **имтиҳон**, озмоишӣ; барои таҷриба, таҷрибавӣ: **варақаи имтиҳонӣ**.

**ИМТИҲОНОТ** *а.* امتحانات *ҷ.* **имтиҳон**: **давраи имтиҳонот**.

**ИМТИҲОНСУПОРАНДА** امتحان‌سپارنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **имтиҳон супоридан**; имтиҳондиҳанда.

**ИМҲОҚ** *а.* امحاق *кит.* маҳв кардан, нобуд сохтан.

**ИМҲОЛ** *а.* امهال *кит.* мӯҳлат додан, мӯҳлатдиҳӣ; ба таъхир андохтан.

**ИМШАБ** امشب шаби ҷорӣ, ин шаб.

**ИМШАБА** امشبه мутааллиқ ба имшаб, он чи ҳамин шаб рӯ додаст.

**ИМЪОН** *а.* امعان *кит.* диққат ва зиракӣ дар коре; **имъони назар** зиракона нигоҳ кардан, дақиқназарӣ, умқи назар.

**ИН** این *ҷонишини ишоратӣ, ки ба кас ё чизи дар наздик буда ишора мекунад*; *муқоб.* **он** (*ки ба чизи дур ишора мекунад*); **ин бор** ҳамин дафъа; **ин вақт** дар ҳамин дам, дар ин байн; **ин гуна** ин тавр, ин навъ; **ин ё он** аз ҳар ду яке, яке аз ду; **ин зайл** *ниг.* **ин тавр**; **ин навъ** *ниг.* **ин гуна**; **ин сон** ба ин тариқ, ба ҳамин навъ; **ин тавр** чунин; ба ин тариқ; **ину он** ҳар ки, одамони гуногун; **ин қадар** ба ин миқдор, ҳамин қадар; бисёр зиёд; **ин ҳама** ин қадар, ин андоза; бисёр, басе; **ин ҷо** маҳалле, ки сухан дар бораи он меравад, ҳамин ҷо: **аз ин ҷо, ба ин ҷо, то ин ҷо; ин ҷониб** *иншоӣ* ман; **ё ин ки** ва ё, ё худ; яъне, ба таври дигар; **на ину на он** ҳеҷ як, ҳеҷ кадом; **ин аст, ки**... бинобар ин, ба ҳамин сабаб; **ин тавр бошад**… дар ин сурат, дар ин ҳол.

**ИНАБ** *а.* عنب *кит.* ангур, меваи тару тозаи ток.

**ИНАБИЯ** *а.* عنبیه *биол.* номи табақаи севум аз ҳафт табақаи чашм аст, ранги он мухталиф мебошад (*сиёҳ, қаҳваӣ, обӣ ва г.*) ва дар васати он мардумак қарор дорад.

**ИНАБӢ** I عنبی 1. *мансуб ба* **инаб** (ангур). 2. ангурфурӯш.

**ИНАБӢ** II عنبی *биол. мансуб ба* **инабия**: **зовияи инабӣ, пардаи инабӣ**.

**ИНАБӢ** III عنبی як навъи марворид.

**ИНАК** اینک 1. ана, мана; ба ин тариқ. 2. акнун, ҳоло.

**ИНБИСОТ** *а.* انبساط 1. *кит.* кушода шудан; паҳн шудан. 2. *маҷ.* кушодарӯӣ; хушии табъ, хуррамӣ; шодӣ ва хушӣ.

**ИНВАЛИД** *лот.* اینولید *ниг.* **маъюб**, **маълул**.

**ИНГАЛЯТСИЯ** *лот.* اینگلیتسیه *тиб.* усули бо дамкашӣ ба бадан ҷорӣ намудани моеоти бухоршаванда ба мақсади муолиҷа, дамкашӣ, истиншоқ.

**ИНДЕКС** *лот.* ایندکس 1. рӯйхат, номгӯй, феҳрист. 2. аломати шартии рақамӣ ё ҳарфӣ, ки ба чизе дода шудааст; намоя: **индекси шӯъбаи алоқа, индекси рӯзнома ё маҷалла**.

**ИНДИКАТОР** *лот.* ایندیکتار *физ.* асбоб барои андозагирӣ, сабт ва муайян кардани сифат ва миқдори объекти мушоҳида.

**ИНДИРОС** *а.* اندراس *кит.* 1. кӯҳна шудан, кӯҳнагӣ. 2. *маҷ.* беэътибор шудан.

**ИНДУКСИЯ** *лот.* ایندوکسیه тарзи фикррониии мантиқӣ, ки аз рӯи ҷузъ доир ба кулл хулоса мебарорад.

**ИНЕРСИЯ** *лот.* انیرسیه 1. *физ.* хусусияти ҳолати оромӣ ё ҳаракати худро нигоҳ дошта тавонистани ҷисмҳо то аз тарафи қувваи берунӣ тағйир дода шудани ин ҳолат: **аз рӯи инерсия ҳаракат кардан**. 2. *маҷ.* бефаъолиятӣ, беташаббусӣ.

**ИНЗИБОТ** *а.* انضباط *кит.* назму тартиб, интизом.

**ИНЗИВО** *а.* انزوا *кит.* гӯшагирӣ, канораҷӯӣ аз мардум; гӯшанишинӣ.

**ИНЗИМОМ** *а.* انضمام замима, илова; илова ба ин, ба иловаи…, иловатан.

**ИНЗОЛ** *а.* انزال 1. сар додани чизе, фуровардани ягон чиз. 2. *биол.* ҷудо гардидани тухма, баромадани (хориҷ шудани) нутфа.

**ИНЗОР** *а.* انذا 1. огоҳӣ; огоҳ кардан. 2. тарсонидан; **инзор кардан** а) огоҳ кардан; б) тарсонидан, бим додан.

**ИНКВИЗИТСИЯ** *лот.* اینکویزتسیه *таър.* дар асрҳои миёна маҳкамаи истинтоқкунанда ва ҷазодиҳанда дар калисои католикии Аврупо ва Амрико, ки душманони динро сахт таъқиб ва бераҳмона ҷазо медод.

**ИНКИСОР** انکسار *физ.* интикос; шиканиш: **ин-**

**кисори нур**.

**ИНКИШОФ** انکشاف 1. *кит.* кашф шудан, ошкор шудан. 2. *маҷ.* ба воя расида, паҳн шуда, пеш рафтани ҳар чиз, рушд, пешрафт, тараққӣ; **инкишоф додан** тараққӣ додан, пеш бурдан; **инкишоф ёфтан** тараққӣ кардан, пеш рафтан.

**ИНКИШОФЁБАНДА** انکشاف‌یابنده рӯ ба инкишоф, рӯ ба тараққӣ, густаришёбанда, рушдёбанда.

**ИНКИШОФЁБӢ** انکشاف‌یابی рушд, пешрафт, тараққӣ.

**ИНКОР** *а.* انکار қабул накардан, рад кардан, эътироф накардан; *муқоб.* **иқрор**; **инкор кардан** рад кардан, эътироф накардан, мункир шудан.

**ИНКОРНОПАЗИР** انکارناپذیر ғайри қобили инкор, раднашаванда: **далели инкорнопазир**.

**ИНКУБАТОР** *лот.* اینکوبتار дастгоҳе, ки бо роҳи сунъӣ аз тухм чӯҷа мебарорад, дастгоҳи чӯҷабарорӣ.

**ИНКУБАТОРӢ** اینکوبتاری *мансуб ба* **инкубатор**.

**ИНҚИЁД** *а.* انقیاد *кит.* итоат кардан, гардан фуровардан, мутеъ шудан, ром шудан; фармонбардорӣ кардан.

**ИНҚИЗО** *а.* انقضا охир, хотима, анҷом; ба охир расидан; **инқизои мӯҳлат** ба охир расидани мӯҳлат.

**ИНҚИЛОБ** *а.* انقلاب 1. якбора баргаштан аз ҳоле ба ҳоли дигар, дигаргунии қатъӣ. 2. тағйироти амиқи сифатӣ дар тараққии ягон ҳодисаи табиат ва ҷамъият ё маърифат: **инқилоби илмию техникӣ, инқилоби Октябр**; **инқилоби сурх** *киноя аз* инқилоби Октябр; **инқилоби фикрӣ** дигаргунии куллӣ дар ақида; табаддулоти зеҳнӣ. 3. *нуҷ.* мавқеи гардиши Офтоб: **инқилоби тобистонии (зимистонии) Офтоб**.

**ИНҚИЛОБИЮН** انقلابیون *кит., ҷ.* **инқилобӣ**.

**ИНҚИЛОБӢ** انقلابی 1. *мансуб ба* **инқилоб**: **ҳаракати инқилобӣ**. 2. иштирокдори инқилоб.

**ИНҚИЛОБЧӢ** انقلابچی иштирокдор ва тарафдори ҳаракати инқилобӣ.

**ИНҚИРОЗ** *а.* انقراض аз байн рафтан, нобуд шудан; **инқирози олам** *д.* тамоман несту нобуд шудани олам пеш аз қиёмат.

**ИНҚИСОМ** *а.* انقسام *кит.* 1. қисм-қисм шудан, тақсим шудан; ба қисмҳо ҷудо шудан. 2. *маҷ.* парокандагӣ, парешонӣ.

**ИНҚИТОЪ** *а.* انقطاع *кит.* 1. қатъ шудан, канда шудан; аз ҳамдигар ҷудо шудани чизе. 2. танҳоӣ, ҷудоӣ, дурӣ аз мардум.

**ИННИН** *а.* عنین марде, ки аз мубошират бо занон оҷиз аст; номард, он ки хоҳиши зан надорад; ҳез.

**ИНО** *а.* انا *кит.* зарф, ованд.

**ИНОБАТ** *а.* انابت 1. тавба кардан; тавба, пушаймонӣ. 2. ба эътибор гирифтани узр ва тавбаи касе; **ба инобат гирифтан** қабул кардан, ба эътибор гирифтан.

**ИНОД** *а.* عناد *кит.* саркашӣ, гарданшахӣ, якраҳагӣ; ситеза; **инод кардан** якраҳагӣ кардан; ситеза кардан.

**ИНОДКОР** عنادکار саркаш, якраҳа, исроркунанда (*дар сухан ва кори худ*); ситезакор.

**ИНОДКОРӢ** عنادکاری саркашӣ, якраҳагӣ; ситеза.

**ИНОДКОРОНА** عنادکارانه бо якраҳагӣ; бо ситеза.

**ИНОДПЕША** عنادپیشه *ниг.* **инодкор**.

**ИНОҚ** *м.-т.* ایناق//اناق *таър.* яке аз мансабҳои олӣ — рутбаи ёздаҳум аз понздаҳ рутбаи мансабдорон дар аморати Бухоро.

**ИНОН** *а.* عنان лаҷом, ҷилав, афсор; ◊ **инони ихтиёр аз даст рафтан** сабру тоқатро аз даст додан; мувозинати худро аз даст додан; чӣ кор карда истодани худро надониста мондан; **нони ихтиёри худро ба дасти** *касе* **додан** ҳалли тақдири худро ба каси дигаре супоридан.

**ИНОНГИР** عنانگیر 1. гирандаи лаҷоми аспи касе. 2. *маҷ.* касе, ки ба рафтани каси дигар монеъ мешавад.

**ИНОНДОР** عناندار савор, савори моҳир.

**ИНОНКАШ** عنانکش 1. касе, ки инони аспро мекашад, ҷилавдор. 2. *маҷ.* он ки ихтиёр дар дасти ӯст; раҳбар. 3. он ки лаҷом кашида ас-

про нигоҳ медорад; **инонкаш кардан** истодан, таваққуф кардан.

**ИНОНПЕЧ** عنان‌پیچ 1. касе, ки инони аспро печонда мегардонад. 2. *маҷ.* савори моҳир; касе, ки дар ҳунари саворӣ маҳорат дорад.

**ИНОРАТ** *а.* انارت *кит.* даргирондан, афрӯхтан, равшан кардан.

**ИНОЯТ** *а.* عنایت мададгорӣ, дастгирӣ, ёрӣ; илтифот, меҳрубонӣ.

**ИНС** *а.* إنس мардум, одамиён.

**ИНСИБОБ** *а.* انصباب *кит.* рехта шудани об ва моеоти дигар.

**ИНСИДОД** *а.* انسداد *кит.* баста шудан, банд гардидан, гирифтор шудан.

**ИНСИКОБ** انسکاب рехта шудан, резиши об *ва г.*

**ИНСИРОМ** *а.* انصرام *кит.* бурида шудан, қатъ шудан, мунқатеъ шудан.

**ИНСИРОФ** *а.* انصراف баргаштан, бозгаштан, мурочиат.

**ИНСӢ** انسی *мансуб ба* **инс**.

**ИНСОН** انسان одам, одамӣ, башар.

**ИНСОНБАДБИНӢ** انسان‌بدبینی бад дидан инсонро, ҳисси бадбинӣ нисбат ба одам(он).

**ИНСОНБАДБИНОНА** انسان‌بدبینانه бо ҳисси бадбинӣ нисбат ба инсон.

**ИНСОНВОР** انسان‌وار ба монанди инсон рафтор кардан, ба сони одам, одамвор муносибат кардан.

**ИНСОНДӮСТ** انسان‌دوست он ки одамро дӯст медорад; он ки ба одамиён аз рӯи хайрхоҳӣ, ғамхорӣ ва мувофиқи шарафу ҳайсияти онҳо рафтор мекунад, башардӯст.

**ИНСОНДӮСТӢ** انسان‌دوستی инсондӯст будан, башардӯстӣ, одамдӯстӣ.

**ИНСОНДӮСТОНА** انسان‌دوستانه бо ҳисси меҳру муҳаббат нисбат ба инсон.

**ИНСОНИЯТ** *а.* انسانیت 1. башарият, навъи инсон, мардум, одамон. 2. мардумӣ, одамият, одамгарӣ, муносибати лоиқи инсонӣ бар ҳама чиз, хушрафтории хоси инсон; **олами инсоният** дунёе, ки инсонҳо дар он зиндагӣ доранд, дунёи маскун бо одамон.

**ИНСОНИЯТДӮСТ** انسانیت‌دوست *ниг.* **инсондӯст**.

**ИНСОНИЯТПАРВАР** انسانیت‌پرور *ниг.* **инсонпарвар**.

**ИНСОНӢ** *а.* انسانی 1. *мансуб ба* **инсон**; мардумӣ, одамият: **қарзи инсонӣ**. 2. инсоният, башарият.

**ИНСОННАВОЗ** انسان‌نواز он ки ба инсонҳо аз рӯи меҳрубонӣ ва навозиш рафтор мекунад, инсондӯст.

**ИНСОНПАРВАР** انسان‌پرور он ки башарро дӯст медорад ва ҳурмат мекунад, одамдӯст, халқпарвар.

**ИНСОНШИНОСӢ** انسان‌شناسی таҳқиқи хислат ва рӯҳияи инсон, мардумшиносӣ.

**ИНСОФ** *а.* انصاف 1. *кит.* нисф кардан, ба ду нимаи баробар тақсим кардан. 2. аз рӯи баробарӣ ва ростӣ муомила кардан; адолат, адлу дод; ростӣ, росткорӣ; **инсофу мурувват** росткорӣ ва одамгарӣ; **аз рӯи инсоф** боинсофона, мувофиқи ҳаққоният ва росткорӣ; **инсоф додан** аз рӯи адолат амал кардан, аз рӯи ҳақиқат ҳукм кардан; **инсоф кардан** аз рӯи ҳаққоният ва адолат рафтор кардан; **ба инсоф омадан** аз рӯи ҳақ ва ростӣ муомила кардан, одилона рафтор кардан.

**ИНСОФҶӮЙ** انصاف‌جوی он ки роҳи адолат ва ҳақиқатро ҷӯёст.

**ИНСТИТУТ** *лот.* انستیتوت1. номи мактабҳои олӣ, муассисаҳои илмии таҳқиқотӣ ва такмили ихтисос, донишкада; маркази таҳқиқоти илмӣ – пажӯҳишгоҳ. 2. маком(от) дар ҷомеа.

**ИНТЕГРАЛ** *лот.* اینتگرل *риёз.* бузургие, ки дар натиҷаи амали дифференсиатсияи муқобил ҳосил мешавад.

**ИНТЕРМЕДИЯ** *лот.* اینترمدیه *санъ.* асари хурди одатан ҳаҷвӣ ва ё саҳначаи мусиқӣ.

**ИНТЕРНАТ** *лот.* اینترنت 1. иқоматгоҳи умумӣ дар назди мактаб барои хонандагон, хобгоҳ. 2. *ниг.* **мактаб-интернат**.

**ИНТЕРНАТСИОНАЛ** *лот.* انتیرنتسیانل *ниг.* **байналмилал**.

**ИНТЕРНАТСИОНАЛИЗМ** *лот.* اینترنتسیانلیزم яке аз усулҳои асосии сиёсию ғоявии синфи коргар, ки иттиҳоди синфӣ ва ҳамраъйии

байналхалқии меҳнаткашони тамоми мамлакатҳо дар мубориза ба муқобили истеъмор мазмуни онро ташкил медиҳад.

**ИНТЕРНАТСИОНАЛИСТ** *лот.* **اینترنتسیانلیس** тарафдори интернатсионализм, пайрави интернатсионализм.

**ИНТЕРНАТСИОНАЛӢ** **اینترنتسیانلی** байналхалқӣ, байналмилалӣ.

**ИНТЕРНЕТ** *англ.* **انتیرنیت** шабакаи ҷаҳонии компютерӣ.

**ИНТИБОҚ** *а.* **انطباق** мувофиқ шудан, баробар шудан, ба якдигар мутобиқ шудан.

**ИНТИБОҲ** *а.* **انتباه** *кит.* бедор шудан, огоҳ шудан; огоҳӣ, бедорӣ.

**ИНТИВО** *а.* **انطوا** *кит.* бар ҳам печидагӣ, печидан, навардида шудан.

**ИНТИЗОМ** *а.* **انتظام** 1. низом, тартиб, тартибот, сомон. 2. итоати ҳатмии ҳамаи аъзои ҳайат ба муқаррарот ва тартиботи ҷорӣ: **интизоми меҳнат** риояти тартиботу шароити кор; **интизоми ҳарбӣ** риояти қоида ва талаботи ҳарбӣ.

**ИНТИЗОМДӮСТ** **انتظام‌دوست** он ки тартиботу қоидаҳоро комилан риоя мекунад.

**ИНТИЗОМӢ** **انتظامی** *марбут ба* **интизом**; **нерӯҳои интизомӣ** нерӯҳои нигаҳбони тартибу интизом.

**ИНТИЗОМНОК** **انتظام‌ناک** дорои рафтор ва кирдори боодобона, ботартиб, бонизом, боинтизом.

**ИНТИЗОМНОКӢ** **انتظام‌ناکی** риояи тартибу назм вақти иҷрои кор ё супорише, боинтизомӣ, ботартибӣ.

**ИНТИЗОР** *а.* **انتظار** 1. чашм ба роҳ будан, чизеро чашм доштан, чашмдошт; нигаронии бесабронаву муштоқона ба омадани касе ё ба вуқӯи чизе. 2. он ки чашм ба роҳ аст, чашм ба роҳ, мунтазир; **интизор будан** чашм ба роҳ доштан, мунтазир ва нигарон будан; **интизор бурдан** чашм ба роҳ будан, нигарон будан ба омадани касе ё вуқӯи ҳодисае, мунтазир будан; **интизор кардан** мунтазир намудан, нигарон ва умедвор кардан касеро: **интизор шудан** мунтазир шудан, чашм доштан, нигарон будан.

**ИНТИЗОРБАРАНДА** **انتظاربرنده** *сифати феълии замони ҳозира аз* **интизор бурдан**; мунтазир, умедвор.

**ИНТИЗОРӢ** **انتظاری** чашм ба роҳ будан, чашмдорӣ, нигаронӣ, мунтазирӣ, умедворӣ; **интизорӣ бурдан** мунтазир будан, чашм ба роҳ будан; **интизорӣ доштан** мунтазир будан, умедвор будан; **интизорӣ кашидан** мунтазир будан, нигарон будан, дар интизорӣ вақт гузаронидан; **дар интизорӣ гузоштан** мунтазир монондан, чашм ба роҳ кардан касеро; **интизорӣ бадтар аз марг аст** (*мақ.*) азоби чашмбароҳӣ ниҳоят сахт аст.

**ИНТИЗОЪ** *а.* **انتزاع** *кит.* кашида баровардан, канда баровардан, аз ҷо берун овардан, баркандан; кашида гирифтан.

**ИНТИКОС** *а.* **انتکاس** *кит.* сарнагун шудан; сарнагунӣ, вожгунӣ.

**ИНТИҚОД** *а.* **انتقاد** танқид; танқид кардан.

**ИНТИҚОДӢ** *а.* **انتقادی** танқидӣ: **матни интиқодӣ**.

**ИНТИҚОЛ** *а.* **انتقلال** аз ҷое ба ҷои дигар бурдан, нақли макон кардан, ҷой иваз кардан, кӯчидан; **интиқоли маблағ** *иқт.* аз ҷое ба ҷои дигар фиристодани пул.

**ИНТИҚОЛДИҲАНДА** *а.* **انتقال‌دهنده** ҳамлкунанда, аз як ҷой ба ҷои дигар баранда, ноқил.

**ИНТИҚОЛНОПАЗИР** **انتقال‌ناپذیر** ғайри қобили ҳамл, ба ҳамлу нақл номувофиқ.

**ИНТИҚОЛНОПАЗИРӢ** **انتقال‌ناپذیری** ғайри қобили ҳамлу нақл будан.

**ИНТИҚОЛПАЗИР** **انتقال‌پذیر** қобили ҳамлу нақл, ба интиқол мувофиқ.

**ИНТИҚОЛПАЗИРӢ** **انقال‌پذیری** қобили ҳамлу нақл будан, ба интиқол мувофиқ будан.

**ИНТИҚОМ** *а.* **انتقام** қасд гирифтан аз касе; қасос, кин, ниқор: **фурсати интиқом расид; интиқом гирифтан** қасос гирифтан, қасди худро аз касе гирифтан.

**ИНТИҚОМГИР** **انتقام‌گیر** он ки қасос меситонад, ниқоргиранда.

**ИНТИҚОМГИРӢ** **انتقام‌گیری** ниқорситонӣ, ниқоргирӣ.

**ИНТИҚОМСИТОНӢ** انتقام‌ستانی *ниг.* **никоргирӣ**.

**ИНТИҚОМХОҲ** انتقام‌خواه он ки қасос гирифтан мехоҳад, интиқомҷӯ, никорталаб.

**ИНТИҚОМХОҲӢ** انتقام‌خواهی *ниг.* интиқомҷӯй, никорталабӣ.

**ИНТИҚОМҶӮ** انتقام‌جو *ниг.* **интиқомхоҳ**.

**ИНТИҚОМҶӮЙ** انتقام‌جوئی никоргирӣ, қасосгирӣ.

**ИНТИҚОС** *а.* انتقاص *кит.* кам шудан, коста шудан.

**ИНТИҚОШ** *а.* انتقاش *кит.* нақш бастан, нигошта шудан.

**ИНТИМО** *а.* انتما *кит.* ба касе нисбат ёфтани чизе; нисбат, тааллуқ.

**ИНТИМОС** *а.* انطماس *кит.* нопадид шудан, аз байн рафтан.

**ИНТИОШ** *а.* انتعاش *кит.* 1. аз ҷой бархостан, баланд шудан. 2. *маҷ.* аз беморӣ хестан, сиҳат шудан. 3. айшу ишрат; нишот, шодмонӣ.

**ИНТИСОБ** I *а.* انتساب *кит.* нисбат доштан; нисбат, хешӣ: **интисоб доштан**, **интисоб кардан**.

**ИНТИСОБ** II *а.* انتصاب *кит.* насб шудан, ҷойгир шудан, барқарор шудан.

**ИНТИСОҚ** *а.* انتساق *кит.* ба тартиб даромадан, низом пайдо кардан.

**ИНТИСОР** *а.* انتصار *кит.* нусрат ёфтан, пирӯзӣ ба даст овардан.

**ИНТИСОФ** *а.* انتصاف *кит.* адлу дод, додгарӣ.

**ИНТИСОХ** *а.* انتساخ *кит.* 1. нусха бардоштан, нусхабардорӣ. 2. бекор кардан, маҳв кардан, нобуд кардан, мансух гардондан.

**ИНТИСОҲ** *а.* انتصاح *кит.* насиҳат қабул кардан, андарз гирифтан.

**ИНТИФО** *а.* انطفا *кит.* хомӯш шудани оташ ё чароғ.

**ИНТИФОЪ** *а.* انتفاع *кит.* нафъ гирифтан, фоида бурдан; нафъ, суд, фоида, ҳосил.

**ИНТИХОБ** *а.* انتخاب ҷудо карда гирифтан, хоста гирифтан, баргузидани чизе ё касе аз байни чизҳо ва касон; **интихоб кардан (намудан)** хоста гирифтан, чида гирифтан, баргузидан касеро ба коре; **интихоб шудан** баргузида шудан, писандида шудан.

**ИНТИХОБӢ** انتخابی *мансуб ба* **интихоб**; интихобшуда; он ки ба воситаи овоздиҳӣ ба коре гумошта шудааст; **вазифаи интихобӣ** мансабе, ки иҷрокунандаи он ба тариқи интихоб муайян карда мешавад.

**ИНТИХОБКУНАНДА** انتخاب کننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **интихоб кардан;** он ки касе ё чизеро хоста мегирад.

**ИНТИХОБОТ** انتخابات 1. *ҷ.* **интихоб**. 2. маъракаи сиёсӣ, ки дар он ба мақомоти олӣ ва маҳаллии ҳокимият намояндагон баргузида мешаванд: **маъракаи интихобот**, **қонуни интихобот**.

**ИНТИХОБОТӢ** انتخاباتی *мансуб ба* **интихобот**: **ҳуқуқи интихоботӣ, ҳавзаи интихоботӣ**.

**ИНТИҲО** *а.* انتها ба ниҳоят расидан; поён, анҷом, охир; *муқоб.* **ибтидо**; **ба интиҳо расидан** тамом шудан, хотима ёфтан.

**ИНТИШОР** *а.* انتشار 1. паҳн шудан, пароканда шудан, шурӯъ ёфтан; **интишор ёфтан** паҳн шудан; овоза шудан, шоеъ шудан. 2. нашр, чоп.

**ИНТИШОРОТ** *а.* انتشارا *ҷ.* **интишор**; нашриёт.

**ИНФИКОК** *а.* انفکاک *кит.* аз ҳам ҷудо шудан, ҷудо шуда дур шудан; ҷудоӣ, озодӣ.

**ИНФИОЛ** *а.* انفعال шармсорӣ, шармандагӣ, хиҷолат: **инфиол кашидан** шарм доштан, хиҷил гаштан.

**ИНФИРОД** *а.* انفراد *кит.* фард шудан, танҳо шудан; танҳоӣ.

**ИНФИРОДӢ** انفرادی *мансуб ба* **инфирод** (фард, шахси танҳо); **хоҷагии инфиродӣ** хоҷагии фарди ҷудогона.

**ИНФИРОЗ** *а.* انفراز *кит.* ба хелҳо ҷудо шудан, навъ ба навъ шудан.

**ИНФИСОЛ** *а.* انفصال *кит.* аз ҳам гусастан, аз ҳам ҷудо шудан; ҷудоӣ.

**ИНФИСОҲ** *а.* انفساح *кит.* 1. кушодагӣ, вусъат. 2. *маҷ.* хушӣ.

**ИНФИТОР** *а.* انفطار *кит.* шикофта шудан, таркидан; таркиш.

**ИНФИТОҲ** *а.* انفتاح кушода шудан, боз шудан.

**ИНФИҶОР** *а.* انفجار *кит.* 1. таркидан, таркиш. 2. равон шудан, ҷорӣ шудан, равон гаштан (-и об аз чашма).

**ИНФОЗ** *а.* انفاذ *кит.* иҷро кардан, ба ҷо овардани ҳукму фармон.

**ИНФОҚ** *а.* انفاق *кит.* харҷ кардан, сарф кардан; нафақа додан, маош додан; нафақа, бахшиш.

**ИНФРАСАДО** اینفره‌صدا ларзишҳои зудиашон кам, ки инсон ба гӯш онҳоро эҳсос карда наметавонад.

**ИНФРАСОХТОР** اینفره‌ساختار қисмҳои таркибии сохтори умумии ҳаёти иқтисодӣ ё сиёсӣ, ки хусусияти тобеъ ё иловагиро доро буда, умуман фаъолияти мӯътадили низоми иқтисодӣ ё сиёсиро таъмин менамоянд.

**ИНФРАСУРХ** اینفره‌سرخ *физ.* **шуоъҳои инфрасурх**, **нурпошии инфрасурх** нурпошии электромагнитие, ки ба чашм ноаён буда, дарозии мавҷҳояш тақрибан аз 0,74 мкм то 1-2 мм мебошад.

**ИНФУЗОРИЯ** *лот.* اینفوزاریه *зоол.* синфи бештар инкишофёфтаи ҷонварони содатарини якҳуҷайраи ба чашм ноаён, ки дар обҳои ширину шӯр, дар хоки мартуб (намнок) зиндагӣ мекунанд.

**ИНХИЗОЛ** *а.* انخذال *кит.* бечора, оҷиз шудан; бечорагӣ, оҷизӣ.

**ИНХИЛОЪ** *а.* انخلاع барканда шудан, дур шудан, барканор шудан, халъ.

**ИНХИФОЗ** *а.* انخفاض *кит.* ба пастӣ афтодан; нишебӣ, пастӣ.

**ИНҲИДОМ** *а.* انهدام *кит.* вайрон шудан, хароб шудан; вайронӣ, харобӣ.

**ИНҲИДОР** *а.* انحدار *кит.* ба нишеб фурӯ омадан, сарозер шудан.

**ИНҲИЗОМ** *а.* انهزام *кит.* шикаст хӯрдан, пароканда шудани лашкар, ҳазимат гирифтан.

**ИНҲИЛОЛ** *а.* انحلال 1. ҳал шудан, маҳлул гардидан. 2. аз ҳам ҷудо шудан, пароканда шудан; фосид шудан, нобуд шудан.

**ИНҲИНО** *а.* انحنا 1. каҷ шудан, хам шудан; хамӣ, хамидагӣ, дутоӣ; мунҳанӣ. 2. *маҷ.* пастию баландӣ.

**ИНҲИРОФ** *а.* انحراف *кит.* каҷ рафтан, ба тарафе майл кардан, мунҳариф шудан; каҷравӣ, кебиш.

**ИНҲИСОР** *а.* انحصار 1. иҳота шудан, ба даруни чизе ғунҷонда шудан, мунҳасир ба чизе шудан. 2. махсус будани коре ба касе ё ба идорае, мунҳасир будан.

**ИНҲИТОТ** *а.* انحطاط *кит.* 1. фуруд омадан, паст шудан; таназзул. 2. *маҷ.* коста шудан.

**ИНҲИФОЗ** *а.* انحفاظ *кит.* муҳофизат, нигаҳдорӣ.

**ИНЧУНИН** اینچنین 1. ба ин тариқ, ба ҳамин тарз, ҳамин хел. 2. ва, низ, ҳам.

**ИНҶ** اینج: **бо даҳони (лаби) инҷ** *гуфт.* лабу даҳонро ба табассуми одатан бемаврид ё писханд моил карда, дандонҳои пеши худро андак намоён кардан.

**ИНҶАҲОНӢ** اینجهانی *мансуб ба* **ин ҷаҳон**; *мансуб ба* **ин дунё**.

**ИНҶИЗОБ** *а.* انجذاب ҷазб шудан, кашида шудан; ҷазб.

**ИНҶИҚ** *т.* اینجیق *гуфт.* сернозунузи зудранҷ, нозуктабиати дилтанг.

**ИНҶИҚӢ** اینجیقی *гуфт.* нозунуз; дилтангӣ.

**ИНҶИЛ** *а.* انجیل номи китоби муқаддаси исавиён, ки як қисми Библияро ташкил медиҳад.

**ИНҶИЛО** *а.* انجلا *кит.* равшан шудан, ҷило ёфтан; ошкор шудан, ҳувайдо шудан.

**ИНҶОБИЗАН** این جابزن *маҷ.* касе, ки худ кор накарда, ба дигарон кор ёд медиҳад; **мардикор як танга, инҷобизан сад танга** (*зарб.*) одаме, ки худ кор накарда ба дигарон кор ёд медиҳад; нисбат ба роҳбар, усто, ки маоши зиёдтар аз дигарон дорад.

**ИНҶОЗ** *а.* انجاز *кит.* ба ҷо овардани ниёзи касе, раво кардани ҳоҷат; вафо кардан ба қавлу ваъда.

**ИНҶОӢ** اینجائی *мансуб ба* **ин ҷо**; бошанда дар ин маҳал.

**ИНҶОҲ** *а.* انجاح раво шудани ҳоҷат, ба ҷо омадани ниёз, муваффақ шудан.

**ИНҶУ** *т.* اینجو 1. марворид. 2. салтанат, мулки зери дасти подшоҳ.

**ИНШИҚОҚ** *а.* انشقاق шикофта шудан, таркидан, кафидан.

**ИНШИОБ** *а.* انشعاب *кит.* ба шӯъбаҳо ҷудо шудан, шоха-шоха шудан.

**ИНШИРОҲ** *а.* انشراح 1. кушода шудан, кушодагӣ. 2. *маҷ.* шодӣ ва хурсандӣ.

**ИНШО** *а.* انشا 1. эҷод кардан, офаридан, сохтан. 2. навиштан. 3. *кҳн.* суханпардозӣ ва навиштани фасеҳу балеғ; навиштаҳои суханпардозонаи девонӣ (*дар замони пеш*); **иншо кардан (намудан)** эҷод кардан, навиштан. 4. навъи кори хаттии мактабӣ, ки талаба дар мавзӯи аз тарафи муаллим додашуда менависад.

**ИНШОАЛЛОҲ** *а.* انشاءالله *д.* Худо агар хоҳад.

**ИНШОД** *а.* انشاد *кит.* шеър гуфтан; хондан шеъри касеро.

**ИНШОНАВИС** انشانویس 1. нависандаи иншо. 2. нависандаи нома ва руқъаҳо бо услуби ибораороию суханпардозона, муншӣ.

**ИНШОНАВИСӢ** انشانویسی 1. иншо навиштан. 2. навиштани мукотиботи расмии маҳкамаҳо (*дар замони пеш*).

**ИНШООТ** *а.* انشاات сохтмонҳо, биноҳо.

**ИНЪИДОМ** *а.* انعدام *кит.* нест шудан, нобуд шудан; нестӣ, нобудӣ.

**ИНЪИКОС** انعکاس акс ёфтан, мунъакис гардидан, намудор шудани шакли чизе дар ҷисми шаффоф, об, оина *ва г.*; **инъикос ёфтан** зоҳир шудани акси чизе дар чизи дигар.

**ИНЪИКОСКУНАНДА** انعکاس کننده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **инъикос кардан**. 2. аломат ё асбобе, ки нур ва гармиро инъикос мекунад.

**ИНЪИҚОД** *а.* انعقاد 1. баста шудан; мунъақид гардидан: **инъиқоди аҳду паймон, инъиқоди қарордод**. 2. *кит.* фароҳам омадан, ҷамъ омадан (-и одамон барои қарор додан ба коре).

**ИНЪИТОФ** *а.* انعطاف 1. хам шудан, дуқат шудан, дуто шудан. 2. баргаштан, бозгаштан.

**ИНЪОМ** *а.* انعام чизеро ба касе бе бадал бахшидан, бахшиш, ато, ҳадя; **инъом додан** бахшиш додан; мукофот додан, **инъом кардан** бахшидан, пешкаш намудан.

**ИНЪОМБАХШӢ** انعام بخشی *ниг.* **инъомдиҳӣ**.

**ИНЪОМДИҲӢ** انعام دهی тӯҳфа додан, мукофот додан; инъом бахшидан ба касе.

**ИНЪОМӢ** انعامی 1. *мансуб ба* **инъом**; ба тариқи инъом гирифташуда, тӯҳфашуда. 2. силоҳ, соат ва ё асбоби дигаре, ки ба касе бо номнавис шудан тӯҳфа гардидааст.

**ИОДА(Т)** *а.* اعاده//اعادت 1. бозгашт, руҷӯъ. 2. бозгуфтан, дубора гуфтан, такроран гуфтан. 3. эҳё шудан, бори дигар зинда шудан.

**ИОН** *ю.* ایان *физ.* заррахои заряднок; атом ё гурӯҳи атомҳо, ки заряди барқӣ доранд.

**ИОНА** *а.* اعانه *кит.* маблағе, ки ба тариқи ёрию дастгирӣ ба касе дода мешавад: **иона ҷамъ кардан**.

**ИОНАТ** *а.* اعانت *кит.* ёрӣ кардан, дастгирӣ намудан, ёрмандӣ, кумак.

**ИОНИЗАТСИЯ** *ю.* ایآنزتسیه ҳодисаи ба ионҳо табдил ёфтани ҳаста ва молекулаҳо бо таъсири ҷараёнҳои химиявӣ *ва г.*

**ИОНОСФЕРА** *ю* ایاناسفره қабати болоии ҳавои атрофи Замин, ки дар он ион ва электронҳо зиёд аст.

**ИПОТЕКА** *ю.* ایپاتیکه *иқт.* гарави амволи ғайриманқул бо мақсади гирифтани қарз (*гарави қарздиҳанда дар ихтиёри қарздор боқӣ мемонад*).

**ИППОДРОМ** *ю.* ایپادرام *ниг.* **аспрес**.

**ИРАМ** *а.* ارم: **боғи Ирам** *кит.* боғи бошукӯҳи афсонавӣ, ки гӯё Шаддод ном подшоҳ дар Яман бунёд кардааст.

**ИРВО** *а.* اروا *кит.* обёрӣ кардан, сероб кардан.

**ИРҒАЙ** *т.* ایرغی *бот.* номи гиёҳ ва меваи он, ки қизил низ номида мешавад.

**ИРҒОБ** *а.* ارغاب *кит.* рағбати касеро бедор кардан, шавқу ҳаваси касеро ба коре бедор кардан.

**ИРД** ارد рӯзи биступанҷуми ҳар моҳи шамсӣ, ард.

**ИРЗ** *а.* عرض *кит.* обрӯ, шараф, номус.

**ИРИМ** *т.* ایریم *гуфт.* маросими хурофӣ барои дафъи зиёну зарар: **ириму чирим**.

**ИРИМЧӢ** ایریمچی 1. он ки маросими хурофӣ анҷом медиҳад. 2. шахсе, ки ба ҳар гуна зиёну зарар аз ғайр бовар дорад.

**ИРИС** *лот.* اریس *гуфт.* навъи конфет, ки бӯи гули савсан дорад.

**ИРҚ** *а.* عرق 1. *кит.* раг. 2. асл, насаб; қавмият, хешутаборӣ.

**ИРҚУННИСО** *а.* عرق النساء 1. номи раге, ки аз сурин сар шуда, то бучулаки пой мерасад; асаби сурин. 2. *тиб.* дарди раги сурин.

**ИРЛАНДӢ** ارلندی *мансуб ба* **Ирландия**; **забони ирландӣ** забони мардуми Ирландия.

**ИРМОН** I ایرمان *кит.* меҳмони нохонда, туфайлӣ; меҳмоне, ки бехабар, ногоҳ омадааст.

**ИРМОН** II ایرمان//ارمان он чи ба тариқи қарз ё амонат ба касе дода мешавад; орият.

**ИРМОНСАРО(Й)** ایرمانسرا(ی) 1. меҳмонхона. 2. сарои ориятӣ; хонае, ки ориятӣ бошад. 3. *маҷ.* дунё.

**ИРО** *а.* عرا мӯҳрае, ки дар шоҳмот байни шоҳи худ ва рухи ҳариф меистад.

**ИРОДА** *а.* اراده хост, майл, қасд; шавқ ва қасди шиддатнок барои иҷрои коре: **иродаи оҳанин, иродаи устувор, иродаи қавӣ; азму ирода** майлу хоҳиши ҷиддӣ ва қатъӣ; **ирода кардан** ба иҷрои коре камар бастан, қасд кардан кореро.

**ИРОДАТ** *а.* ارادت 1. *ниг.* **ирода**: **омадан бо иродат, рафтан бо иҷозат** (*мақ.*). 2. ихлос, эътиқод, дилбастагӣ; **дасти иродат бар сина ниҳодан** ихлос ва дилбастагии худро изҳор кардан; **иродат доштан** ихлос доштан ба касе, ба чизе.

**ИРОДАТГАРОӢ** ارادت‌گرائی *фалс.* ҷараёни фалсафӣ, ки иродаро ба сифати усули олии ҳастӣ арзёбӣ мекунад.

**ИРОДАТГАРОЙ** ارادت‌گرای пайрави иродатгароӣ.

**ИРОДАТМАНД** ارادتمند он ки ба касе ихлосу эътиқод дорад, мухлис.

**ИРОДАТМАНДӢ** ارادتمندی ба касе ихлосу эътиқод доштан, иродатманд будан.

**ИРОҚ** *а.* عراق 1. номи яке аз давлатҳои араб, ки дар Шарқи Наздик, дар Байнаннаҳрайн воқеъ аст. 2. *мус.* мақоми шашум аз силсилаи мақомҳои мусиқии классикии тоҷик – «Шашмақом».

**ИРОҚИДӮЗӢ** عراقی‌دوزی гулдӯзии хос бо риштаи абрешимӣ.

**ИРОҚӢ** عراقی 1. *мансуб ба* **Ироқ**; **тӯппии ироқӣ** тӯппии хоси абрешимдӯхт; **собуни ироқӣ** собуни дастурӯшӯӣ, собуни мушкин. 2. сокини Ироқ.

**ИРРАТСИОНАЛИЗМ** *лот.* ایرتسیانلیزم *фалс.* равияи фалсафӣ, ки қувваи ақлро дар ҷараёни маърифат инкор мекунад ё маҳдуд ҳисоб мекунад; *муқоб.* **ратсионализм**.

**ИРС** *а.* ارث молу мулке, ки баъди мурдани касе ба ворисон боқӣ мемонад, мерос.

**ИРСИЯТ** *а.* ارثیت меросӣ будан; маҷмӯи хосиятҳои табиии организм, ки аз гузаштагон ба бозмондагон ба тариқи мерос мерасад, меросӣ, маврусӣ.

**ИРСӢ** ارثی меросӣ, ба мерос монда.

**ИРСОЛ** *а.* ارسال фиристодан, равон кардан.

**ИРСОЛКУНАНДА** ارسال‌کننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **ирсол кардан**; фиристанда.

**ИРТИБОТ** *а.* ارتباط робита, алоқа: **иртибот доштан**.

**ИРТИЁЗ** *а.* ارتیاض *кит.* 1. риёзат, азобу уқубат кашидан. 2. *маҷ.* ром шудан.

**ИРТИЁШ** *а.* ارتیاش *кит.* некӯаҳволӣ, хушҳолӣ.

**ИРТИЗО** ارتضا *кит.* 1. розӣ шудан. 2. хушнуд (хурсанд) шудан.

**ИРТИЗОҚ** *а.* ارتزاق *кит.* рӯзӣ ёфтан, касби ризқу рӯзӣ кардан.

**ИРТИЗОЪ** *а.* ارتضاع *кит.* хӯрдани шир, макидани шир.

**ИРТИКОБ** *а.* ارتکاب *кит.* ба коре шурӯъ кардан, машғул шудан, коре ва амалеро пеш гирифтан.

**ИРТИҚО** *а.* ارتقا *кит.* 1. боло рафтан; болоравӣ. 2. *маҷ.* ба мартабаи баланд расидан.

**ИРТИОД** *а.* ارتعاد *кит.* аз тарс ларзидан; ларзиш, беоромӣ ва ҳавлу ҳарос.

**ИРТИОШ** *а.* ارتعاش *кит.* ларзидан: ларзиш, ларза; **иртиоши савт** ларзиши овоз.

**ИРТИСОМ** *а.* ارتسام *кит.* 1. ба фармон итоат кардан, расму фармон ба ҷо овардан. 2. нақш бастан, нақш гирифтан; аломат, нишон, тамға: **иртисом ёфтан** нақш бастан.

**ИРТИФОҚ** *а.* ارتفاق *кит.* 1. бар оринҷ такя кардан. 2. рафоқат намудан. 3. истифода.

**ИРТИФОҲ** *а.* ارتفاه рафоҳият, хушӣ.

**ИРТИФОЪ** *а.* ارتفاع баланд шудан, боло шудан; баландӣ, фароз; рифъат.

**ИРТИФОЪШИНОС** ارتفاع‌شناس *кҳн.* ситорашинос, мунаҷҷим.

**ИРТИҲОЛ** *а.* ارتحال 1. *кит.* реҳлат кардан, кӯч бастан, сафар, ба ҷое рафтан; тағйири макон. 2. *маҷ.* аз олам реҳлат кардан, даргузаштан, вафот кардан, фавтидан, мурдан.

**ИРТИҶОИЮН** *а.* ارتجاعیون *ҷ.* **иртиҷоӣ**; тарафдорони иртиҷоъ (2).

**ИРТИҶОИЯТ** *а.* ارتجاعیت иртиҷоъпарастӣ.

**ИРТИҶОӢ** ارتجاعی *мансуб ба* **иртиҷоъ**; иртиҷоъпараст.

**ИРТИҶОЛ** *а.* ارتجال *кит.* ба таври бадеҳа бидуни фикру андеша сухан гуфтан, ҳозирҷавобона гап задан ё шеър гуфтан.

**ИРТИҶОЪ** *а.* ارتجاع 1. *кит.* баргаштан, бозгаштан, ба ҳоли аввал гаштан. 2. муқобилияти сиёсӣ, иқтисодӣ ва ғоявии кӯҳнапарастон ба муқобили пешрафту тағйироти навоварона.

**ИРТИҶОЪПАРАСТ** ارتجاع‌پرست тарафдори иртиҷоъ.

**ИРФОН** *а.* عرفان 1. дониш, маърифат. 2. ҷараёни динию фалсафии тасаввуф аст, ки ба воситаи кашфу шуҳуд (*бе иштироки ақлу идрок*) ба ҳақиқат расиданро тарғиб мекунад.

**ИРФОНӢ** عرفانی *мансуб ба* **ирфон**; тасаввуфӣ; **адабиёти ирфонӣ** адабиёте, ки аз тасаввуф баҳс мекунад ва дар он афкори тасаввуфӣ баён ёфтааст.

**ИРФОЪ** *а.* ارفاع баланд кардан; боло рафтан, баланд баромадан.

**ИРХО** *а.* ارخا *кит.* суст кардан, сустӣ; нарм гардонидан; фурӯ ҳиштан; фурӯҳиштагӣ; ◊ **ирхои инон** аз чизе бетааммул гузаштан.

**ИРШОД** *а.* ارشاد нишон додани роҳи рост, ҳидоят кардан ба роҳи ҳақ; раҳнамоӣ, ҳидоят; **хати иршод** *кҳн.* ҳуҷҷате, ки шайхони бузург ба шогирдони худ медоданд ва дорандаи чунин хат вакили комилҳуқуқи шайхи бузург ба шумор мерафт ва ҳаққи муридгирӣ пайдо мекард.

**ИСАВӢ** عیسوی *мансуб ба* **Исо**; ки пайғамбари насрониён аст; парастишкунанда, эътиқодманд ба дини насронӣ: **дини исавӣ**.

**ИСБАЪ** *а.* اصبع *кит.* 1. ангушт. 2. *кҳн.* ченаки дарозӣ ба микдори 3, 125 см.

**ИСБОҒ** *а.* اسباغ *кит.* 1. ба касе неъмати беқиёс додан. 2. пурра ва комилан адо кардани коре; **исбоғи вузӯ** вузӯи пурра ба ҷо овардан.

**ИСБОТ** *а.* اثبات собит кардан, тасбит намудан; далелу бурҳон оварда чизеро тасдиқ кунондан; **барои исботи...** барои нишон додани дурустӣ ва ҳаққонияти чизе; **исбот ёфтан** собит шудан, муҳаққақ гардидан; **исбот кардан** бо ҳуҷҷат ва далел дурустӣ ва ҳаққонияти фикри худро нишон додан, ба субут расонидан; **ба исбот расидан** бо далелу ҳуҷҷат собит шудан (-и гапе ё коре), муҳаққақ шудан.

**ИСБОТКУНАНДА** اثبات‌کننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **исбот кардан**; касе, ки бо далелу бурҳон дурустии фикрро исбот мекунад.

**ИСБОТНОПАЗИР** اثبات‌ناپذیر чизе, ки исбот карданаш (шуданаш) номумкин аст.

**ИСБОТНОПАЗИРӢ** اثبات‌ناپذیری исботнопазир будан, имкон надоштани исботи фикре ё коре.

**ИСБОТПАЗИР** اثبات‌پذیر қобили исбот будани фикре; имконияти бо далелу ҳуҷҷат исбот кардани чизе.

**ИСБОТПАЗИРӢ** اثبات‌پذیری исботпазир будан, мавҷуд будани имконият барои исбот кардани чизе.

**ИСБОТШАВАНДА** اثبات‌شونده *сифати феълии замони ҳозира аз* **исбот шудан**.

**ИСЁН** *а.* عصیا 1. саркашӣ, сарпечӣ аз итоат. 2. қиём бар муқобили қувва ё мафкураи ҳокима, балво; шӯриш; **исён кардан** шӯридан, аз итоат гарданкашӣ кардан, бар зидди ҳокимият бархостан.

**ИСЁНГАР** عصیان‌گر он ки нофармонбардорӣ мекунад; шӯришкунанда, шӯришгар.

**ИСЁНГАРӢ** عصیان‌گری сарпечӣ аз итоат ва фармонбардорӣ; шӯриш.

**ИСЁНГАРОНА** عصیان‌گرانه дар ҳоли сарпечӣ, шӯришгарона.

**ИСЁНКОР** عصیان‌کار *ниг.* **исёнгар**.

**ИСЁНКОРӢ** عصیان‌کاری *ниг.* **исёнгарӣ**.

**ИСЁНКОРОНА** عصیان‌کارانه *ниг.* **исёнгарона**.

**ИСКАНА** اسکنه олати фӯлодии дуредгарӣ барои кофтан ва сӯрох кардани чӯб ва нақш буридан дар он.

**ИСКАНАҚАЛАМ** اسکنه‌قلم олати оҳанини исканашакл барои кандани нақшу нигор дар чӯб ва филиз.

**ИСКАНАПАЙВАНД** اسکنه‌پیوند *кишов.* яке аз навъҳои пайванд кардани дарахт, ки шоха ё танаи дарахтро шикофта, навдаи пайвандшавандаро дар он мешинонанд.

**ИСКАНДАР** *ю.-а.* اسکندر 1. сир, саримсоқ. 2. номи яке аз подшоҳони Юнони қадим, Искандари Мақдунӣ, маъруф ба Искандари Зулқарнайн.

**ИСКАНҶА** اسکنجه *шакли дигари* **ишканҷа**.

**ИСКАНҶАБИН** اسکنجبین *муарраби* **сиканҷабин**.

**ИСКУДОР** اسکدار *кит.* қосид, чопар. пайк, номарасон.

**ИСҚО** *а.* اسقا *кит.* 1. шикастани ташнагӣ; рафъ намудани ташнагӣ. 2. обёрии заминҳо.

**ИСҚОТ** *а.* اسقاط 1. партофтан, андохтан, афкандан. 2. *тиб.* бача партофтан, пеш аз ҳафт моҳ бачаи норасид зоидан. 3. *тиб.* ба таври сунъӣ гирифтани ҳамли зан. 4. *маҷ.* ҳар чизи кӯҳнашуда, бекор ва бефоида; **аспи исқот** аспи аз кор монда.

**ИСЛИҚ** *т.* اسلیق *гуфт.* 1. чиркин, олуда, нопок. 2. *маҷ.* сусти бемадор, беқувват; барҷомонда.

**ИСЛИҚӢ** اسلیقی *гуфт.* 1. чиркинӣ, олудагӣ, нопокӣ. 2. *маҷ.* бемадорӣ, аз пой афтодагӣ, пӯсту устухон шуда: **чорвои ислиқӣ**.

**ИСЛИМӢ** اسلیمی яке аз навъҳои нақшу нигор дар кандакории чӯбу гаҷ, ки иборат аз гиреҳ ва печу хамҳои занҷирмонанди шабеҳ ба унсурҳои табиат аст.

**ИСЛОМ** *а.* اسلام яке аз динҳои яккахудоии ҷаҳонӣ, ки дар асри VII дар Арабистон пайдо шудааст ва бунёдгузораш Муҳаммади пайғамбар (с) аст; **дини ислом** дини мусулмонӣ; **олами ислом** маҷмӯи ҷой ва мамлакатҳое, ки пайравони дини ислом зиндагӣ мекунанд, маҷмӯи ҷойҳои мусулмоннишин; **ислом овардан** ба дини ислом гаравидан, имон овардан, мусулмон шудан.

**ИСЛОМИЯТ** *а.* اسلامیت 1. мусулмонӣ. 2. дини ислом, оин ва аҳкоми исломӣ.

**ИСЛОМӢ** اسلامی *мансуб ба* **ислом**; мусулмонӣ; **Шарқи исломӣ** мамлакатҳои мусулмоннишини Шарқ.

**ИСЛОҲ** *а.* اصلاح 1. беҳ (дуруст) кардан; тасҳеҳ, беайбу нақс кардан. 2. *кит.* сулҳу оштӣ, созиш кардан; **ислоҳ кардан (намудан)** дуруст кардан, камбудиҳоро бартараф намудан; **ислоҳ шудан** а) беҳ (дуруст) шудан; б) созиш кардан; ба ифоқа омадан.

**ИСЛОҲКОР** اصلاح‌کار он ки ба миёна даромада, тарафайнро оштӣ ё созиш медиҳад, оштидиҳанда.

**ИСЛОҲНАШАВАНДА** اصلاح‌نشونده *ниг.* **ислоҳнопазир**.

**ИСЛОҲНОПАЗИР** اصلاح‌ناپزیر дурустношуданӣ, ғайри қобили ислоҳ.

**ИСЛОҲОТ** *а.* اصلاحات 1. *ҷ.* **ислоҳ**; тасҳеҳҳо. 2. тағйир додан ва навсозии шароит ва тарзи кори ягон соҳаи ҳаёти ҷамъиятӣ барои беҳбуди он: **ислоҳоти мактаб**.

**ИСЛОҲОТПАРВАРӢ** اصلاحات‌پروری ҳаракати ислоҳотхоҳӣ.

**ИСЛОҲОТТАЛАБ** اصلاحات‌طلب ислоҳотхоҳ; талабгори ислоҳот.

**ИСЛОҲОТТАЛАБӢ اصلاحات‌طلبی** талаби ислоҳот кардан: **ҳаракати ислоҳотталабӣ**.

**ИСЛОҲОТХОҲ اصلاحات‌خواه** тарафдори сиёсати ислоҳотхоҳӣ.

**ИСЛОҲОТХОҲӢ اصلاحات‌خواهی** яке аз чараёнҳои сиёсист, ки ба ҷои муборизаи инқилобӣ ислоҳоти ҷузъиро тарғиб мекунад.

**ИСЛОҲПАЗИР اصلاح‌پذیر** коре, ки дуруст шуданаш мумкин аст.

**ИСЛОҲТАЛАБ اصلاح‌طلب** чизе ё коре, ки ба ислоҳ (тасҳеҳ, дуруст) кардан эҳтиёҷ дорад.

**ИСЛОҲШАВАНДА اصلاح‌شونده** *сифати феълии замони ҳозира аз* **ислоҳ шудан**; ислоҳпазир.

**ИСМ** I اثم *кит.* гуноҳ, айб; хато.

**ИСМ** II *а.* اسم 1. ном. 2. *збш.* ҳиссаи мустақили нутқ, ки калимаҳои ифодакунандаи номи ашёву шахс ва ғайраро дар бар мегирад: **исми танҳо, исми ҷамъ, исми хос, исми ҷинс;** ◊ **исми аъзам** *д.* дуое, ки хондан ё навишта бо худ гирифта гаштани он гӯё касро аз офату балоҳо нигоҳ медорад; **исми шаб** калима ё ибораи шартӣ, ки ҳарбиён ё пинҳонкорон барои (дар шаб) шиносондани посбонон мегӯянд, номи шаб.

**ИСМАН** *а.* اسماً ба ном, фақат барои расмияти зоҳирӣ.

**ИСМАТ** *а.* عصمت 1. покдоманӣ, бегуноҳӣ. 2. иффат, бакорат; **пардаи исмат** пардаи бакорат, пардаи шарм.

**ИСМОИЛДАВОН اسماعیل‌دوان: исмоилдавон кардан** *гуфт.* кореро рӯякӣ ва бо ҳила анҷом додан.

**ИСМОИЛИЯ** *а.* اسماعیلیه *д.* фирқаи равияи шиа дар ислом, ки асосгузори он Исмоил ибни Ҷаъфари Содиқ (асри VIII милодӣ) мебошад.

**ИСМОИЛӢ** اسماعیلی *д.* пайрави фирқаи исмоилия.

**ИСНОД** *а.* اسنا 1. нисбат додани чизе ё гапе ба касе; такя кардан ба манбае барои исботи муддао. 2. *гуфт.* коре, ки боиси хиҷолат ва бадномии касе шуда метавонад; **иснод овардан** *гуфт.* боиси бадномӣ ва мазаммати касе гардидан; **иснод расидан** мавриди бадномӣ воқеъ гардидан.

**ИСО** *а.* عیسی *д.* пайғамбар ва бунёдгузори дини насронӣ, ки тақвими кунунии милодӣ аз таваллуди ӯ ибтидо мегирад, Исои Масеҳ, Исои Марям, Масеҳо.

**ИСОА(Т)** *а.* اسائه//اسائت бадӣ кардан; бадӣ, кори бад.

**ИСОБА** *а.* عصابه рӯймоле, ки ба сар ё пешона мебанданд, пешонабанд, сарбанд; дастор.

**ИСОБАТ** *а.* اصابت 1. *кит.* расидан, дуруст расидан, рост омадан: **исобати қуръа ба номи** *касе*. 2. ба ҳадаф расидан, ба нишон расидан (-и тир).

**ИСОДАМ** عیسی‌دم 1. он ки таъсири нафаси Исои пайғамбарро дорад, ки аз рӯи ривоятҳо, бо як дами нафас Исои Масеҳ гӯё мурдаро зинда мекард. 2. *маҷ.* ҷонбахш, рӯҳпарвар (*сифати маъшуқа*).

**ИСОР** *а.* ایثار *кит.* аз барои нафъи дигарон аз манфиати худ гузаштан; ато кардан, бахшидан.

**ИСПАНД** اسپند *бот.* номи гиёҳи худрӯй, ки дуд кардани он касро гӯё аз захми чашми бад ҳифз мекунад, ҳазориспанд.

**ИСПАНДОН** اسپندان *бот.* тухми хардал.

**ИСПАНДДОНА** اسپنددانه *бот.* тухми испанд, донаи испанд.

**ИСПАНДОРМУЗ//ИСФАНДОРМУЗ** اسپندارمذ//اسفندارمذ 1. номи рӯзи панҷуми ҳар моҳи соли шамсӣ. 2. номи моҳи дувоздаҳуми соли шамсӣ.

**ИСПАНӢ** اسپنی *мансуб ба* **Испания**: **забони испанӣ, рақси испанӣ**.

**ИСПАНОҚ** اسپناق *бот.* навъи растании хӯрокӣ.

**ИСПАНОҲ** اسپناه *ниг.* **испаноқ**.

**ИСПАНОҶ** اسپناج *ниг.* **исфаноҷ//испаноқ**.

**ИСПАРАГ** اسپرگ *бот.* як навъ гиёҳи ёбоист, ки аз он ранги зард тайёр мекунанд.

**ИСПАРАК** اسپرک *ниг.* **испараг**.

**ИСПАРҒАМ** اسپرغم райҳон, нозбӯ.

**ИСПАРЛУС** اسپرلوس *кит.* сарой, қасри подшоҳӣ.

**ИСПАРМА** اسپرمه донача ё доғҳои хурд, ки аз баъзе касалиҳо ба бадан медамад.

**ИСПАҲСОЛОР** اسپهسالار *кит. шакли дигари* **сипаҳсолор**.

**ИСПЕД** اسپید *шакли дигари* **сапед**.

**ИСПИЧ** اسپچ гили оташбардор, гили ба оташ тобовар.

**ИСПОР** اسپار 1. асбоби заминронии чӯбӣ, ки ба юғи ҷуфти гов мебанданд, омоч, сипор. 2. зарфе ё ҳавзчае, ки дар он ангурро фишурда шираашро мегиранд, чархушт.

**ИСПОҲ** اسپاه *кит. шакли дигари* **сипоҳ**.

**ИСПУРЧ** اسپرچ *ниг.* **сипурз**.

**ИСРО** *а.* اسرا *кит.* сафари шабона, шабравӣ.

**ИСРОИЛӢ** اسراعیلی *мансуб ба* **Исроил** (*давлат*); сокини Исроил, яҳудӣ.

**ИСРОР** *а.* اصرار пофишорӣ, истодагарӣ (дар ақидае ё хоҳише); **исрор кардан (намудан)** пофишорӣ кардан, сахт истодан (*дар коре ё дар сари матлабе*).

**ИСРОРАН** *а.* اصراراً бо исрор, бо таъкид, исроркорона.

**ИСРОРКОРӢ** اصرارکاری пофишорӣ, истодагарӣ.

**ИСРОРКОРОНА** اصرارکارانه бо исрор, бо таъкид, бо истодагарӣ (*дар гап ё талаби худ*).

**ИСРОФ** *а.* اسراف зиёда аз ҳоҷат харҷ кардан, харҷи зиёда аз ҳадду андоза, беҳуда ва барзиёд сарф кардани чизе, зиёдравӣ дар харҷ; **исроф кардан** беҷо ва зиёда сарфу харҷ кардани чизе; **исроф шудан** беҳуда ва аз ҳад зиёд сарф шудан.

**ИСРОФКОР** اسرافکار он ки чизеро беҷо ва аз ҳад зиёд сарф мекунад, носарфакор.

**ИСРОФКОРӢ** اسرافکاری исрофкор будан; сарфи беҷо, беҳудахарҷӣ, носарфакорӣ.

**ИСРОФКОРОНА** اسرافکارانه беҷо ва аз ҳад зиёд сарф кардан.

**ист** ایست *асоси замони ҳозира аз* **истодан**.

**ИСТ** ایست қароргирӣ, таваққуф; **бе ист** наистода, таваққуф накарда; **ҷои ист** маҳалли истодани чизе, ҷои таваққуф; **ист кардан** истодан, таваққуф кардан, бозистодан; **аломатҳои ист** *збш.* вергул ва нуқта, ки ҷузъи аломатҳои китобатӣ ҳисоб мешаванд; **исту бист** *гуфт.* тамоми ҳастӣ, буду шудаш.

**ИСТАБЛ** *ю.-а.* اسطبل//اصطبل ҷои бошиши аспон, тавила, аспхона, оғилхона, саисхона; ҷои бастани чорпоён.

**ИСТАБР** استبر *кит.*, *шакли дигари* **ситабр**.

**ИСТАБРАК // ИСТАБРАҚ**

استبرک//استبرق дебо, ҳарир, шоҳӣ, абрешими ғафс.

**ИСТАМ I** استم доштнок, бардавом, дерпо.

**ИСТАМ II** ایستم *шакли дигари* **ситам**.

**ИСТАМГАР** استمگر *ниг.* **ситамгар**.

**ИСТАХР** استخر//اصطخر *кит.* ҳавз; обгир, толоб; номи пойтахти Эрони бостонии давраи Ҳахоманишин, Пасаргод, Персеполис.

**ИСТГОҲ** ایستگاه 1.ҷои исти (таваққуфи) воситаҳои нақлиёт: **истгоҳи автобус, истгоҳи роҳи оҳан**. 2. бошишгоҳ, қароргоҳ.

**ИСТЕЗА** استیزه *шакли дигари* **ситеза**; **зардаву истеза** хашму ғазаб.

**ИСТЕҲЗО** *а.* استهزا 1. масхара кардан. 2. ришханд кардан; ришханд, тамасхур, лабханди масхараомез; **истеҳзо кардан** ришханд кардан, писханд задан.

**ИСТЕҲЗОКОР** استهزاکار ришхандкунанда, писхандзananda; мазоҳкунанда.

**ИСТЕҲЗОКОРОНА** استهزاکارانه хандомез, писхандомез.

**ИСТЕҲЗООМЕЗ** استهزاآمیز дорои оҳанги тамасхур, писхандомез.

**ИСТЕҲЗООМЕЗОНА** استهزاآمیزانه бо истеҳзо, бо ришханд, тамасхуркунон.

**ИСТЕҲЗОР** *а.* استحضار *кит.* 1. ҳузури касеро хостан, ҳозир шудани касеро талаб кардан. 2. ба ёд овардан, хотирнишон кардан; огоҳӣ, иттиллоъ.

**ИСТЕҲКОМ** استحکام 1. маҳкам шудан; мустаҳкамӣ, устуворӣ; **истеҳком додан** устувор ва мустаҳкам кардан; **истеҳком ёфтан**

мустаҳкам шудан. 2. *ҳ.* иншооти махсус (*аз қабили нуқтаҳои оташфишонӣ, калъа, хандақ, бурҷҳои дидбонӣ ва г.*), ки бо мақсади садди роҳи душман шудан ва мустаҳкам кардани мавқеи худ месозанд: **истеҳкоми мудофиавӣ**.

**ИСТЕҲҚОҚ** *а.* استحقاق *кит.* лаёқату қобилият, шоистагӣ; ҳақ доштан, соҳиби ҳақ будан.

**ИСТЕҲҚОҚӢ** استحقاقى *кит.* сазовор ва соҳиби ҳақ аз рӯи маълумот ва ҷиҳатҳои дигар.

**ИСТЕҲСОЛ** *а.* استحصال ҳосил кардан, ба вуҷуд овардан; амалиёте, ки инсонҳо ба воситаи он ашё ва қувваҳои табиатро ба кор бурда маҳсулоти барои зисту зиндагонӣ ва тараққиёти ҷамъият даркориро тавлид мекунанд: **истеҳсоли фӯлод, истеҳсоли ғалла**; **истеҳсол кардан** тавлид кардан, ҳосил намудан, ба даст овардан.

**ИСТЕҲСОЛӢ** استحصالى *мансуб ба* **истеҳсол ва истеҳсолот**: **муносибатҳои истеҳсолӣ**.

**ИСТЕҲСОЛКУНАНДА** استحصال كننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **истеҳсол кардан**; тавлидкунанда, ҳосилкунанда, қувваҳои истеҳсолкунанда.

**ИСТЕҲСОЛОТ** *а.* استحصالات 1. *ҷ.* **истеҳсол**: **воситаҳои истеҳсолот** *иқт.* маҷмӯи олот ва меҳнати мавриди зарурати истеҳсоли неъматҳои моддӣ: **раванди истеҳсолот**. 2. *иқт.* ҷараёни истеҳсоли маҳсулот; он соҳаи саноат, ки дар он бевосита амалиёти истеҳсол ба вуҷуд меояд.

**ИСТЕҲСОН** *а.* استحسان *кит.* писандидан, сутудан, мақбул донистан.

**ИСТЕЪБОД** *а.* استعباد *кит.* банда кардан, ба бандагӣ гирифтан, асир кардан.

**ИСТЕЪДОД** *а.* استعداد 1. тавоноӣ дар коре, қобилият, лаёқат; **истеъдод доштан** соҳиби қобилият будан, лаёқат доштан. 2. соҳиби истеъдод, лаёқатманд.

**ИСТЕЪДОДНОК** استعدادناک боистеъдод, болаёқат.

**ИСТЕЪЛО** *а.* استعلا *кит.* бартарӣ ҷустан; фазилат.

**ИСТЕЪЛОМ** *а.* استعلام *кит.* пурсидан дар бораи чизе, огоҳӣ хостан аз чизе; пурсиш.

**ИСТЕЪЛОҶ** *а.* استعلاج *кит.* илоҷ хостан, дармон кардан.

**ИСТЕЪМОЛ** *а.* استعمال ба кор бурдан, кор фармудан, истифода кардан; сарф кардан (шудан); **истеъмол кардан** кор фармудан; **аз истеъмол баромадан** ғайри қобили истифода шудан.

**ИСТЕЪМОЛӢ** استعمالى мавриди истеъмол, *мансуб ба* **истеъмол**; ба кор раванда: **арзиши истеъмолӣ**, **қарзи истеъмолӣ**.

**ИСТЕЪМОЛКУНАНДА** استعمال كننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **истеъмол кардан**; он ки истеъмол мекунад, ё истифода мебарад, бакорбаранда, корфармоянда; сарфкунанда.

**ИСТЕЪМОЛОТ** *а.* استعمالات соҳаи истеъмол ва матлубот.

**ИСТЕЪМОЛШАВАНДА** استعمال‌شونده *сифати феълии замони ҳозира аз* **истеъмол шудан**; он чи ки истеъмол мешавад; коршоям.

**ИСТЕЪМОР** *а.* استعمار *с.* истиқлолияти сиёсии кишвари ақибмондаеро поймол карда, онро мутеи худ кардани мамлакати пурқудрате бо мақсади истифодаи сарватҳои табиӣ ва қувваҳои арзони инсонии он кишвар (*бо баҳонаи ободкардан ва тараққӣ додан*): **истеъмор кардан, истеъмор шудан**.

**ИСТЕЪМОРГАР** استعمارگر *с.* мамлакате, ки кишвари дигареро истеъмор мекунад.

**ИСТЕЪФО** *а.* استعفا аз кор ё хизмат озод карда шудани худро хостан; **аризаи истеъфо додан** аз коре озод карда шудани худро хоста, ба идора ё шахси дар боло истода ариза додан; **ба истеъфо баромадан** кор ё хизматеро бо ихтиёри худ гузоштан; **истеъфо додан** аз кор ё хизмате талаби озодшавӣ кардан.

**ИСТЕЪҶОЛ** *а.* استعجال *кит.* шитоб, таъҷил, шитобкорӣ.

**ИСТИБДОД** *а.* استبداد 1. танҳо ба сари худ кор кардан, майл ва хости дигаронро ба эътибор нагирифта кор кардан; худроӣ, худкомӣ, худсарӣ. 2. тарзи ҳукуматдорие, ки фармонравоён ҳар корро ба сари худ мекунанд ва тобеи қонун нестанд. 3. зулм, бедодгарӣ; **арбоби истибдод** истибдодпешагон, онҳое, ки кору борашон ҷабру зулм ва худсарӣ аст; **ко-**

**хи истибдод** *кинояи аз* дастгоҳи идораи ҳокимияти мутлақа.

**ИСТИБДОЛ** *а.* استبدال *кит.* бадал гирифтан, чизеро бар ивази чизе гирифтан; иваз, бадал.

**ИСТИБОР** *а.* اصطبار *кит.* сабр кардан, тоқат овардан, таҳаммул намудан; сабр, тоқат, таҳаммул.

**ИСТИБСОР** *а.* استبصار *кит.* басират, доноӣ; **аҳли истибсор** арбоби фаҳму фазилат.

**ИСТИБЪОД** *а.* استبعاد *кит.* 1. дурӣ ҷустан, дур шудан; дурӣ. 2. аз эҳтимол дур донистан.

**ИСТИВО** *а.* استواء баробарӣ, эътидол, баробар шудан; **истивои лайлу наҳор** баробар шудани шабу рӯз; **хати истиво** хате, ки аз маркази Замин гузашта, онро ба нимкураи шимолӣ ва нимкураи ҷанубӣ ҷудо мекунад.

**ИСТИҒНО** *а.* استغنا 1. *кит.* ба чизе эҳтиёҷ надоштан, бадавлат будан. 2. *маҷ.* беэътиноӣ; нозу такаббур барои нишон додани бениёзиву беэҳтиёҷии худ ба ягон чиз; **истиғно кардан** нозу такаббур намудан.

**ИСТИҒОСА(Т)** *а.* استغاثه//استغاثت *кит.* ёрӣ хостан, додхоҳӣ кардан, имдод ҷустан.

**ИСТИҒРОҚ** *а.* استغراق *кит.* 1. ҳамаро фаро гирифтан, ҳамаро дар бар гирифтан. 2. тамом ба коре машғул шудан; ғарқи коре гардидан

**ИСТИҒФОР** *а.* استغفار *д.* талаби авф ва омурзиш кардан (аз Худо), мағфират хостан, тавба кардан.

**ИСТИДЛОЛ** *а.* استدلال *кит.* далел овардан; далел, бурҳон, ҳуҷҷат.

**ИСТИДОМАТ** *а.* استدامت *кит.* 1. давоми чизеро хостан; ҳамеша чизеро хостан. 2. ҳамешагӣ, давомдорӣ, пойдорӣ.

**ИСТИДРОК** *а.* استدراک *кит.* 1. дарк кардан, дарёфтан; барои фаҳмидан кӯшиш кардан. 2. *адш.* санъатест, ки мисраи аввали байти шеър ба назар ҳаҷву мазаммат менамояд, аммо аз мисраи дувум маълум мегардад, ки мадҳу саност.

**ИСТИДЪО** *а.* استدعا *кит.* илтимос кардан, хоҳиш кардан, дархостан; дархости шахси хурд аз бузург; илтимос, хоҳиш бо фурӯтанӣ.

**ИСТИЁД** *а.* اصطیاد *кит.* сайд кардан, шикор кардан; шикор, сайд.

**ИСТИЗҲОР** *а.* استظهار 1. ёрӣ ва паноҳ хостан аз касе, такя кардан ба ёрии касе; **истизҳор кардан** ёрӣ хостан, паноҳ бурдан. 2. пуштибонӣ, пушту паноҳ. 3. тасдиқ кардан, таъкид кардан, тасдиқ, таъкид, баён.

**ИСТИКБОР** *а.* استکبار *кит.* такаббур намудан, бузургманишӣ кардан, калонигарӣ кардан.

**ИСТИКМОЛ** *а.* استکمال *кит.* комил кардан, такмил намудан.

**ИСТИКШОФ** استکشاف 1. ҷустуҷӯ, кофтуков, таҳқиқ. 2. кашф.

**ИСТИҚБОЛ** *а.* استقبال 1. пешвозгирӣ, баромадан ба пешвози касе ё чизе; **ба истиқболи**... а) ба пешвози…, барои пешвоз гирифтани… б) *адш.* ба татаббӯи…, дар пайравии…; **ба истиқбол баромадан** пешвоз гирифтан; **истиқбол кардан** пешвоз гирифтан. 2. *кит.* оянда; замони оянда. 3. *кит.* моҳи пурра, моҳи шаби чаҳордаҳ.

**ИСТИҚЛОЛ** *а.* استقلال мустақилӣ, соҳибихтиёрӣ; озодӣ ва комилҳуқуқии кишвар дар идораи сиёсию иқтисодӣ ва фарҳангии худ; **ҷашни истиқлол** ҷашне, ки ба муносибати истиқлолият ба даст овардани кишвар таҷлил мегардад.

**ИСТИҚЛОЛИЯТ** *а.* استقلالیت *ниг.* **истиқлол**; **истиқлолияти миллӣ** соҳибихтиёрии миллӣ.

**ИСТИҚОМАТ** *а.* استقامت 1. *кит.* истодагӣ, истодагарӣ, побарҷоӣ, сабот. 2. *кит.* рост истодан, рост шудан; ростӣ, дурустӣ. 3. иқомат кардан, манзил кардан, муқим шудан (*дар ҷое*); **ҷои истиқомат** ҷои зист, маҳалли сукунат, манзилгоҳ, маскан; **истиқомат гузидан** ҷой гирифтан, ҷойгир шуда зистан (*дар ҷое*); **истиқомат доштан** муқим будан, зистан, дар ҷое зиндагӣ кардан.

**ИСТИҚОМАТГОҲ** استقامتگاه маҳалли иқомат, ҷои зист, манзил.

**ИСТИҚОМАТӢ** استقامتی 1. *мансуб ба* **истиқомат**. 2 ҷои муносиби зист ва манзил кардан: **ҳуҷраи истиқоматӣ**. 3. *таър.* дар дарбори амирони манғитии Бухоро амалдори маъзул, ки то ба мансаби нав таъйин шу-

данаш, дар сафарҳои амир ӯро ҳамроҳӣ мекард.

**ИСТИҚОМАТҶОЙ** استقامت‌جای *ниг.* **истиқоматгоҳ**.

**ИСТИҚРО** *а.* استقرا *кит.* татаббӯъ, тафаҳҳус; пайравӣ кардан.

**ИСТИҚРОБ** *а.* استقراب *кит.* кӯшиш кардан барои наздикӣ ба касе; тақарруб.

**ИСТИҚРОР** *а.* استقرار 1. қарор гирифтан, ором шудан. собит шудан. 2. пойдорӣ, устуворӣ,

**ИСТИЛЛО** *а.* استیلا забт, ишғол, тобеъ кардан (*бо зӯрӣ*); **истилло кардан** а) тобеъ ва зери даст гардонидан (*мамлакатеро*); б) пахш кардан; фаро гирифтан.

**ИСТИЛЛОГАР** استلاگر забткунанда, ишғолгар, ғосиб, тобеъкунанда.

**ИСТИЛЛОГАРӢ** استیلاگری амали истиллогар, забт кардан, ишғол кардан (*бо зӯрӣ*).

**ИСТИЛЛОГАРОНА** ستیلاگرانه ба тариқи истилло, ишғолгарона, ғосибона.

**ИСТИЛЛОҲ** *а.* اصطلاح калима ё иборае, ки дар ҳавзаи амалкарди ягон соҳаи илму фан маънои мушаххасро ифода мекунад; **(ба) дар истиллоҳи**… ба ифодаи…, аз рӯи гуфти…, ба ибораи…

**ИСТИЛЛОҲӢ** اصطلاحی *мансуб ба* **истиллоҳ**: **маънои истиллоҳии калима**.

**ИСТИЛЛОҲОТ** اصطلاحات 1. *ҷ.* **истиллоҳ**. 2. маҷмӯи истиллоҳҳои хоси ягон соҳаи илму фан: **истиллоҳоти забоншиносӣ, истиллоҳоти фалсафа**.

**ИСТИЛЛОҲШИНОС** اصطلاح‌شناس забоншиносе, ки ба пажӯҳиши истиллоҳот машғул аст.

**ИСТИЛЛОҲШИНОСӢ** اصطلاح‌شناسی соҳаи забоншиносӣ оид ба таҳқиқу омӯзиши истиллоҳ.

**ИСТИМДОД** *а.* استمداد *кит.* ёрӣ пурсидан, мадад талабидан; мададталабӣ, кумакхоҳӣ.

**ИСТИМЗОҶ** *а.* استمزاج *кит.* мизоҷ пурсидан, сиҳатии касеро пурсидан; фикру андешаи касеро гирифтан.

**ИСТИМЛОК** *а.* استملاک *кит.* гирифтани чизе ба моликияти худ, тасарруф кардан.

**ИСТИМНО** *а.* استمناء берун кардани манӣ бидуни муҷомиат, ҷалқ задан, кафакӣ кардан; ҷалқзанӣ.

**ИСТИМОЛАТ** *а.* استمالت *кит.* ба сӯи худ моил кунонидан касеро; дилҷӯӣ ва навозиш кардан.

**ИСТИМОЪ** *а.* استماع шунидан, гӯш кардан.

**ИСТИМРОР** *а.* استمرار *кит.* бо як равиш рафтан, якзайл гузаштани чизе, ҳамешагӣ, пайвастагӣ, пайваста дар кор будани чизе; **ба таври истимрор** ҳамеша, доимо; **истимрор додан** давом кунонидан, идома додан; **истимрор доштан** боқӣ будан; **истимрор ёфтан** давом ёфтан, бардавом шудан.

**ИСТИМСОК** *а.* استمساک *кит.* худдорӣ кардан, худро дар истифодаи (истеъмоли) чизе маҳдуд кардан.

**ИСТИМТОЪ** *а.* استمتاع фоида бурдан, баҳра ва манфиат ҷустан.

**ИСТИНБОТ** *а.* استنباط 1. истихроҷ, берун баровардани чизе (*мас., об аз ҷоҳ*). 2. *маҷ.* ошкор кардани чизе, ки пинҳон бошад; дарёфтан, дарк кардан, хулоса баровардан.

**ИСТИНКОР** *а.* استنکار 1. инкор кардан, мункир шудан; қабул накардан. 2. зишт шуморидан, написандидан.

**ИСТИНКОФ** *а.* استنکاف *кит.* 1. нангу ор доштан, ибо кардан. 2. худдорӣ кардан; сарпечӣ кардан, имтиноъ кардан; рад кардан; рад, худдорӣ, имтиноъ.

**ИСТИНОД** *а.* استناد 1. такя кардан, пушт ниҳодан ба чизе; **истинод кардан** такя намудан (додан). 2. санад нишон додан, далел овардан; санад, далел.

**ИСТИНОС** *а.* استناس *кит.* унс гирифтан, хӯ гирифтан.

**ИСТИНОХ** *а.* استنساخ *кит.* нусха бардоштан, рӯйнавис кардан.

**ИСТИНТОҚ** *а.* استنطاق касеро ба нутқ даровардан, касеро ба сухангӯӣ водор кардан; гап пурсидан; бозпурсӣ; **истинтоқ кардан**.

**ИСТИНФОР** *а.* استنفار нафрат кардан; дур шу-

дан, рамидан, рам.

**ИСТИНҶО** *а.* استنجا худро аз наҷосат ва палидӣ пок кардан (*баъд аз қазои ҳоҷат*); **санги истинҷо** кулӯхе, ки дар халоҷо истифода мебаранд.

**ИСТИНШОҚ** *а.* استنشاق 1. об ё ҳаво ба бинии худ кашидан. 2. *д.* об ба бинӣ кашидан дар вақти таҳорат.

**ИСТИОЗА(Т)** *а.* استعاذه//استعاذت *д.* паноҳ бурдан ба Худо аз бадии чизе, талаби паноҳ кардан.

**ИСТИОНАТ** *а.* استعانت ионат хостан, ёрмандӣ талабидан, мадад пурсидан; **истионат бурдан** ба чизе талаби ёрӣ кардан; такя кардан ба чизе; **истионат кардан (намудан)** ионат хостан, ёрӣ талабидан.

**ИСТИОРА** *а.* استعاره 1. *кит.* ба орият хостани чизе, амонат гирифтани чизе. 2. *адш.* кор фармудани калима дар ғайри маънии аслии худаш барои зебоӣ ва пуртаъсир шудани сухан.

**ИСТИОРАВӢ** استعاروی *мансуб ба* **истиора**; иборат аз истиора.

**ИСТИОРАОМЕЗ** استعاره‌آمیز бо истиора; бо киноя ва маҷоз.

**ИСТИРДОД** *а.* استرداد *кит.* чизи додаро боз хостан; талаби пас додани чизеро кардан.

**ИСТИРЗО** *а.* استرضا *кит.* ризоят хостан, хушнудӣ хостан; ризоят, хушнудӣ.

**ИСТИРОҲАТ** *а.* استراحت осудан, орамидан; роҳат кардан; аз кор даст кашида дам гирифтан, дамгирӣ; **рӯзи истироҳат** рӯзи дамгирии ҳафтаина; рӯзи таътили кор; **хонаи истироҳат** а) хонае, ки дар он фориғ аз кор дам мегиранд; б) муассисаи хоси дамгирии умумӣ, осоишгоҳ; **истироҳат додан** имконияти дамгирӣ фароҳам овардан (*ба касе*); **истироҳат кардан** дам гирифтан, осудан; аз кор даст кашида нафаси осуда гирифтан.

**ИСТИРОҲАТГОҲ** استراحت‌گاه 1. ҷои дамгирӣ, ҷои роҳат ва фароғат. 2. *ниг.* **хонаи истироҳат**.

**ИСТИСҚО** *а.* استسقا *тиб.* ҷамъ шудани об дар шикам ва дигар аъзои бадан, ки бемор бисёр обталаб мешавад, бемории обхӯра.

**ИСТИСҚОӢ** استسقائی мубтало ба бемории истисқо.

**ИСТИСМОР** *а.* استثمار фоида бурдан аз маҳсули меҳнати каси дигар; аз тарафи касоне, ки воситаҳои истеҳсолотро дар даст доранд, аз худ карда шудани маҳсули меҳнати дигарон; **аҳли истисмор** истисморкунандагон, ононе, ки аз меҳнати дигарон фоида мебардоранд; **истисмор кардан** аз дастранҷи касе баҳра бурдан, касеро ба нафъи худ ба кор водоштан; **истисмор шудан** аз тарафи касе ба кор водошта шудан, барои нафъи каси дигар иҷборан кор кардан.

**ИСТИСМОРГАР** استثمارگر *ниг.* **истисморкунанда**.

**ИСТИСМОРКУНАНДА** استثمارکننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **истисмор кардан;** он ки аз меҳнати дигарон фоида мегирад, истисморгар.

**ИСТИСМОРШАВАНДА** استثمارشونده *сифати феълии замони ҳозира аз* **истисмор шудан**; он ки дигарон аз меҳнаташ истифода мебаранд.

**ИСТИСНО** *а.* استثنا аз байни чизи зиёде ҷудо карда гирифтани яке, аз маҷмӯи чизҳо чизеро баровардан: **ба таври истисно**, **ба тариқи истисно**, **ба истиснои ...**; **бе истисно// бидуни истисно** истисно накарда, аз як сар; **истисно кардан** аз ҷумлаи чизҳо якеро бароварда мондан ё ба ҳисоб нагирифтан, мустасно кардан.

**ИСТИСНОӢ** استثنائی 1. мустасно, истиснокардашуда. 2. хос, фарқнок.

**ИСТИТОАТ** *а.* استطاعت қувват, қудрат, тавоноӣ; иқтидор доштан.

**ИСТИТРОД** *а.* استطراد 1. *ҳ., кит.* фирефтани душман бо баҳонаи ақибнишинӣ. 2. *адш.* услуби бадеӣ дар наср, ки нависанда аз матлаб дур шуда, боз ба он бармегардад.

**ИСТИФОДА** *а.* استفاده фоидагирӣ, фоидабарӣ, баҳраҷӯӣ; **истифода бурдан** а) баҳравар шудан, фоида гирифтан; б) *гуфт.* кор фармудан, ба кор бурдан; **истифода кардан (намудан)** баҳра бурдан, фоидаманд шудан; **аз фурсат истифода бурдан** аз вақти мусоид фоида бурдан, фурсатро ғанимат шумурдан; **ба истифода додан** ба кор андохта фоида ги-

рифтан (*аз корхонаву муассисаҳо, биноҳо ва г.);* **қобили истифода будан** сазовори баҳрагирӣ будан; қобили кор будан.

**ИСТИФОДАБАРАНДА** استفاده‌برنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **истифода бурдан**; он ки аз чизе истифода мебарад, фоидабардоранда.

**ИСТИФОДАБАРӢ** استفاده‌بری истифода бурдан, фоидабардорӣ, баҳрабардорӣ.

**ИСТИФОЗА(Т)** *а.* استفاضه//استفاضت талаби файз кардан, ато хостан, файз гирифтан.

**ИСТИФРОҒ** *а.* استفراغ *кит.* аз роҳи гулӯ чизҳои хӯрдаро берун андохтан, қай кардан.

**ИСТИФСОР** *а.* استفسار тафсиру эзоҳ талаб кардан, пурсидан, пурсиш.

**ИСТИФҲОМ** *а.* استفهام фаҳмидан хостан; пурсидан, савол кардан; пурсиш; **аломати истифҳом** *грам.* аломати савол.

**ИСТИХБОР** *а.* استخبار *кит.* хабар пурсидан, ахбор гирифтан, ахбор хостан.

**ИСТИХДОМ** *а.* استخدام *кит.* талаби хидмат кардан, хидмат ҷустан.

**ИСТИХЛОС** استخلاص *кит.* раҳоӣ ҷустан, халос кардан; раҳоӣ, халосӣ.

**ИСТИХОРА** *а.* استخاره *кит.* 1. хоҳиши ба хайр анҷомидани кореро кардан, некӣ хостан. 2. барои иҷро кардан ё накардани коре фол дидан; фол; **дар кори хайр ҳоҷати истихора нест** (*зарб.*).

**ИСТИХРОҶ** *а.* استخراج хориҷ кардан, берун баровардан; канда баровардани маъдан аз кон: **истихроҷи маъдан**; **истихроҷи нафт**.

**ИСТИХФО** *а.* استخفا *кит.* талаботи пинҳон кардани чизе ё касе; пинҳон кардан, пинҳон шудан.

**ИСТИХФОФ** *а.* استخفاف 1. *кит.* сабук ё кам шуморидан чизеро, касеро; беқадр ё камқадр донистан. 2. таҳқир кардан, ҳақир шуморидан; ночиз донистан; ҳақорат.

**ИСТИҲОЛА** *а.* استحاله 1. *кит.* муҳол будан, номумкин будан, имконнопазирӣ. 2. худдорӣ, ибо; **истиҳола кардан** худдорӣ кардан, ибо намудан.

**ИСТИҲОЛАТ** استهانت *ниг.* **иҳонат**.

**ИСТИҶЛО** *а.* استجلاء *кит.* муҷалло сохтан, ҷилодор кардан; равшан кардан.

**ИСТИҶЛОБ** استجلاب *кит.* ба худ ҷалб кардан, ба сӯи худ кашидан.

**ИСТИҶОЗА** *а.* استجازه *кит.* иҷозат хостан, рухсат талабидан.

**ИСТИШМОМ** استشمام *кит.* бӯй бурдан, бӯй ҳис кардан.

**ИСТИШОРА(Т)** *а.* استشاره//استشارت машварат хостан, маслиҳат кардан.

**ИСТИШҲОД** استشهاد 1. *кит.* гувоҳӣ хостан; далел овардан. 2. *адш.* дар шеър овардани исму лақаб худ аз ҷониби шоир.

**ИСТОДА** استاده//ایستاده *сифати феълии замони гузашта аз* **истодан**; дар як ҷо монда, беҳаракат; *муқоб.* **равон**: **оби истода**; **истода–истода** бисёр истода, пас аз таваққуфи зиёд; бисёр мунтазир шуда.

**ИСТОДАГАРӢ** ایستاده‌گری сабот, пойдорӣ, устуворӣ; муқовимат.

**ИСТОДАГӢ** ایستادگی 1. шакли дигари *сифати феълии замони гузашта аз* **истодан**. 2. *ниг.* **истодагарӣ; истодагӣ кардан** а) истодагарӣ кардан, пойфишорӣ кардан; б) муқовимат нишон додан.

**ИСТОДАН** ایستادن 1. ба по будан; *муқоб.* **нишастан**. 2. иқомат доштан, зистан, будан. 3. тавақуф кардан; ист кардан; қарор гирифтан, ором шудан; **як дам истодан // як нафас истодан** андак таввақуф кардан, каме сабр кардан. 4. барҷо (қоим) будан; воқеъ гаштан. 5. истодагарӣ кардан, устувор будан, пойдор будан: **дар фикри пештараи худ истодан**, **дар қавл истодан**. 6. *ҳамчун феъли ёридиҳанда ба феълҳои асосӣ ҳамроҳ шуда, давомнокии амалу ҳолатро ифода мекунад:* **то омадани** *касе* **кор карда истодан**. 7. *ҳамчун феъли ёридиҳанда шаклҳои замони ҳозираи муайян ва замони гузаштаи дур месозад:* **хонда истодан, хонда истода будан**…; **муқобил истодан** муқовимат кардан, зиддият нишон додан; **пойдор истодан** собитқадам будан; ◊ **як тараф истодан** сарфи назар кардан…, ба як сӯ гузошта мондан…

**ИСТОЁНДАН** ایستایاندن *тарзи бавоситаи* **истодан**; мутаваққиф кардан, аз рафтор

**дан**; мутаваққиф кардан, аз рафтор боздоштан.

**ИСТОР** *ю.* استار *кҳн.* воҳиди вазн, ки бо чоруним мисқол (21 грамм) баробар буд.

**ИСТОРА** استاره *шакли дигари* **ситора**.

**ИСФАНД** I اسفند *ниг.* **испанд**.

**ИСФАНД** II اسفند моҳи дувоздаҳуми соли ҳиҷрии шамсӣ (мутобиқи **ҳут)** аст, ки ба 21 феврал-21 март рост меояд.

**ИСФАНОХ** اسفناخ *ниг.* **испаноқ**.

**ИСФАНОҶ** اسفناج *ниг.* **испаноқ**.

**ИСФАНҶ** *ю.* اسفنج як навъ ҷонвари баҳрии одии серҳуҷайраи беҳаракат, ки баданаш фаххук буда, барои шустушӯ ва дар тиб истифода мегардид, абри мурда; лиф.

**ИСҲОБ** *а.* اسحاب *кит.* бисёр гап задан, сергап будан; лаққидан; сергапӣ, пургӯӣ, лаққигӣ.

**ИСҲОЛ** *а.* اسهال *тиб.* шикамравӣ, дарунравӣ: **исҳоли хунин**.

**ИСҲОЛОВАР** اسهال‌آور доруе, ки қабзи шикамро бартараф месозад, доруи исҳол.

**ИТАЛИЯВӢ** ایتلیوی *мансуб ба* **Италия**; **забони италиявӣ**, **сохти италиявӣ**, **мардуми италиявӣ**.

**ИТҚӢ** اطقی *номи ҳарфи нуздаҳуми алифбои арабиасоси тоҷикӣ, ки ҳарфи* **«то» (ط)** *ҳам меноманд; дар ҳисоби абҷад ба 9 баробар аст.*

**ИТЛОҚ** *а.* اطلاق *кит.* 1. раҳоӣ, озодӣ. 2. истеъмол, истифодаи калимае ба ягон маъно; **итлоқи номе** *ба касе* номеро ба касе нисбат додани касе.

**ИТМИНОН** *а.* اطمنان боварӣ, дилпурӣ, эътимод; хотирҷамъӣ; **итминон доштан** боварӣ ҳосил кардан; хотирҷамъ будан.

**ИТМИНОНБАХШ** اطمنان‌بخش боварибахш: **суханҳои итминонбахш**.

**ИТМОМ** *а.* اتمام тамом кардан, ба анҷом расондан, бӯд кардан; тамом шудан, анҷом ёфтан; охир, анҷом, поён; **итмом ёфтан** тамом шудан, ба охир расидан; **ба итмом расидан** тамом шудан, анҷом пазируфтан; **ба итмом расонидан** тамом кардан, ба поён расонидан.

**ИТНОБ** *а.* اطناب *кит.* дароз кардани сухан; татвили калом.

**ИТОАТ** *а.* اطاعت фармон бурдан, гардан ниҳодан, тобеъ шудан; фармонбардорӣ; мутеӣ; **итоат кардан** ба фармони касе сар фуровардан; **аз итоат баровардан** нофармонбардор гардонидан; **ба итоат даровардан** мутеъ гардонидан, фармонбардор кардан; **сар ба чанбари итоат даровардан** *киноя аз* мутеу фармонбардор шудан.

**ИТОАТГАРӢ** اطاعت‌گری *ниг.* **итоаткорӣ**.

**ИТОАТКЕШ** اطاعت‌کیش итоаткор, фармонбардор.

**ИТОАТКОР** اطاعت‌کار фармонбардор, итоаткунанда.

**ИТОАТКОРӢ** اطاعت‌کاری фармонбарӣ, фармонбардорӣ; итоатгарӣ.

**ИТОАТКОРОНА** اطاعت‌کارانه фармонбардорона, мутеона.

**ИТОБ** *а.* عطاب маломат, коҳишу сарзаниш, сухани хашмолуд; қаҳр, ғазаб.

**ИТОБКОРОНА** عطاب‌کارانه маломатомез, бо қаҳру ғазаб.

**ИТОБОМЕЗ** عطاب‌آمیز бо хашму маломат.

**ИТОЛА(Т)** *а.*اطالت//اطاله дароз кардан, тӯл додан; **итолаи калом** дароз кардани сухан; сергапӣ.

**ИТТИБОЪ** *а.* اتّباع аз пай рафтан, пайравӣ кардан.

**ИТТИКО** *а.* اتّکا *кит.* такя кардан, эътимод кардан ба чизе: **иттико кардан**.

**ИТТИЛЛОИЯ** اطّلاعیه хабари иттиллоотӣ, маълумот тавассути расонаҳои хабарӣ.

**ИТТИЛЛООТ** اطّلاعات 1. *ҷ.* **иттиллоъ**. 2. *ниг.* **ахбор**.

**ИТТИЛЛООТӢ** اطّلاعاتی *мансуб ба* **иттиллоот**: **маркази иттиллоотӣ**.

**ИТТИЛЛОЪ** *а.* اطّلاع хабардор шудан, огоҳ гардидан; хабар, огоҳӣ.

**ИТТИСОЛ** *а.* اتّصال 1. муттасил шудан, пайвастагӣ. 2. *маҷ.* наздикӣ ба ҳамдигар, висол.

**ИТТИСОМ** *а.* اتّسام *кит.* доғ задан ва нишон мондан, тамға задан ба ҳайвон ё одам; тамғаву нишон карда шудан; **иттисом ёфтан** а) нишон (тамға) аз чизе пайдо кардан, нақшбанд шудан, нақш бастан; б) *маҷ.* мавсуф шудан ба чизе, ном гирифтан.

**ИТТИСОФ** *а.* اتّصاف 1. сифат гирифтан, дорои сифате шудан; **иттисоф доштан** машҳур будан. 2. сутуда шудан; сифати чизе ё касеро баён кардан; тавсиф.

**ИТТИСОЪ** *а.* اتّساع *кит.* фарох шудан, васеъ гардидан; васеӣ, фарохӣ, кушодӣ; ◊ **иттисои меъда** *тиб.* варами меъда; **иттисои урук** *тиб.* варами рагҳо; **иттисои ҳадақа** кушодагии чашм беш аз ҳадди табиӣ.

**ИТТИФОҚ** *а.* اتّفاق 1. бо ҳам як шудан, муттафиқ шудан; иттиҳод, як шудан, муттаҳид шудан (*мас., синфҳо, ҷамъиятҳо, давлатҳо, ҷумҳуриҳо*): **иттифоқи коргару деҳқон**, **иттифоқи ҷавонон** *ва г;* **бо (ба) иттифоқ** муттафиқона, якдилона, якҷоя; **иттифоқ кардан** як шудан, муттаҳид шудан; **иттифоқ шудан** як шудан, муттаҳид гардидан. 2. созмон, муассиса ё ягон воҳиди ба он монанди дар асосҳои ихтиёрӣ муттаҳидшудаи ҷамъиятӣ: **иттифоқи касаба, иттифоқи нависандагон, иттифоқи оҳангсозон, иттифоқи рассомон, иттифоқи рӯзноманигорон** *ва г.*; **иттифоқи камбағалон** *таър.* ташкилоти оммавии сиёсии деҳқонон дар Осиёи Миёна (1918-1920); **Иттифоқи Советӣ** *ниг.* **Иттиҳоди Шӯравӣ**. 3. ҳодиса, воқеа, пешомад, тасодуф; **иттифоқ афтодан** рӯй додан, тасодуф шудан (*гайри чашмдошт*).

**ИТТИФОҚАН** *а.* اتّفاقاً тасодуфан, ногоҳ, нохост, аз қазо.

**ИТТИФОҚӢ** اتّفاقی *мансуб ба* **иттифоқ**; иттифоқшуда, муттафиқшуда; муттаҳид ба як давлат: **ҷумҳуриҳои иттифоқӣ** *(таър).*

**ИТТИФОҚНОМА** اتّفاق‌نامه нома ё ҳуҷҷате, ки аз номи умум баён меёбад.

**ИТТИФОҚО** اتّفاقا *ниг.* **иттифоқан**.

**ИТТИФОҚЧӢ** اتّفاقچی 1. яке аз чанд нафаре, ки бо ҳам барои расидан ба мақсаде иттифоқ бастаанд. 2. ҳар як аз давлатҳои бо ҳам якшуда дар асоси созиш ё аҳду паймон (*дар вақти ҷанг*).

**ИТТИХОЗ** *а.* اتّخاذ *кит.* ахз кардан, гирифтан.

**ИТТИҲОД** *а.* اتّحاد як шудан, ягонагӣ, якдилӣ; ҳамдастӣ: **Иттиҳоди Шӯравӣ** *таър*. Иттиҳоди Ҷумҳуриҳои Шӯравии Сотсиалистӣ; **Иттиҳоди Давлатҳои Мустақил**.

**ИТТИҲОДИЯ** *а.* اتّحادیه ҷамъияте, ки барои ҳимояи манфиатҳое ташкил карда мешавад; **иттиҳодияи истеҳсолӣ** муассисае, ки якчанд корхонаи як соҳаи иқтисодиётро муттаҳид намудааст.

**ИТТИҲОМ** *а.* اتّهام *кит.* тӯҳмат задан ба касе; тӯҳмат, бӯҳтон.

**ИТФО** *а.* اطفا *кит.* фурӯ нишондани оташ, хомӯш кардани оташ.

**ИФЛОС** *а.* افلاس 1. *кит.* муфлис шудан; қашшоқӣ, нодорӣ. 2. *гуфт.* олуда, нопок, чиркин; **ифлос шудан** олудан, чиркин шудан.

**ИФЛОСГАРӢ** افلاس‌گری ифлоскорӣ, корҳои нопоку зишт; рафтори ношоиста.

**ИФЛОСӢ** افلاسی чиркинӣ, олудагӣ, палидӣ.

**ИФЛОСКОРӢ** افلاس‌کاری роҳ додан ба корҳои зишт, анҷом додани корҳои нопок; ифлосгарӣ.

**ИФЛОСКУНАНДА** افلاس‌کننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **ифлос кардан**; ифлосгар: **ифлоскунандаи ҳаво**.

**ИФЛОҲ** *а.* افلاح *кит.* комёбӣ, муваффақият; осудаҳолӣ, хушбахтӣ.

**ИФНО** *а.* افنا *кит.* фано кардан, несту нобуд кардан.

**ИФО** *а.* ایفا 1. иҷро кардани ваъда, вафо кардан ба аҳду паймон. 2. додани ҳаққи касе; **ифои вазифа** ягон вазифаро иҷро кардан; **нақшеро ифо кардан** нақшеро иҷро кардан, бозӣ кардан дар нақше.

**ИФОДА** *а.* افاده 1. баён, тарзи баён; **ифодаи маром** баёни мақсад, тарзи изҳори матлаб. 2. иборат, таъбир. 3. аломати нишондиҳандаи ҳолати рӯҳӣ ё ягон ҳиссиёти дигар; **ифода ёфтан** баён шудан; **ифода кардан (намудан)** баён кардан, фаҳмондан.

**ИФОДАНОК** افاداناک *маҷ.* маънидорона, ба таври таъсирбахш, бо ҳиссиёт ва пурмазмун;

ри таъсирбахш, бо ҳиссиёт ва пурмазмун; **хониши ифоданок** тарзи хондани матн бо риояи маъно, мазмун ва оҳанги калом.

**ИФОЗА(Т)** *а.* افاضه//افاضت 1. *кит.* файз расондан, баҳра додан; файзу хайр. 2. *маҷ.* ҷорӣ кардан, паҳн кардан, амалӣ кардан, тафвиз кардан.

**ИФОҚА** *а.* افاقه ислоҳ шудан (*аз ягон сифати бад*), рӯ ба беҳбудӣ овардан; **ба ифоқа омадан** дуруст шудан, беҳ шудан, рӯ ба некӣ овардан.

**ИФРИТ** *а.* عفریت 1. махлуқи мавҳуми зишту воҳиманок; дев. 2. *маҷ.* зишт, баднамо.

**ИФРОЗ** *а.* افراز *кит.* ҷудо кардани чизе аз чизҳои дигар: **ифрози зиёди пешоб**.

**ИФРОТ** *а.* افراط аз ҳад (андоза) гузаштан дар коре; **ифрот кардан (намудан)** аз ҳадди эътидол гузаштан (гузарондан), дар коре зиёдаравӣ кардан.

**ИФРОТГАРОӢ** افرطتگرائی *ниг.* **ифроткорӣ**; экстремизм.

**ИФРОТӢ** افراطی 1. *мансуб ба* **ифрот**: **унсурҳои ифротӣ**. 2. он ки дар корҳо зиёдаравӣ мекунад; экстремист.

**ИФРОТКОРӢ** افراط کاری аз ҳадду меъёр гузаштан дар коре, ифрот кардан.

**ИФРОТКОРОНА** افراط کارانه ба тариқи ифрот, ифротгарона.

**ИФСОД** *а.* افساد *кит.* вайронкорӣ, табоҳкорӣ, фасод.

**ИФТИЗОҲ** *а.* افتضاح *кит.* расво шудан; расвоӣ, беобрӯӣ, шармандагӣ, фазиҳат, фазоҳат.

**ИФТИКОР** *а.* افتکار фикр кардан, андешидан, андеша намудан.

**ИФТИРО** *а.* افتراء *кит.* тӯҳмат, бӯҳтон.

**ИФТИРОҚ** *а.* افتراق ҷудо шудан, аз ҳамдигар ҷудо шудан, пароканда шудан; ҷудоӣ, фироқ.

**ИФТИТОҲ** *а.* افتتاح кушодан, боз кардан; оғоз ёфтан; **санаи ифтитоҳ** замони сар шудан; **маросими ифтитоҳ** маросими боз кардан; **ифтитоҳ кардан** кушодан, оғоз намудан.

**ИФТИТОҲӢ** افتتاحی *марбут ба* **ифтитоҳ**; **сухани ифтитоҳӣ** сухани муқаддимавӣ.

**ИФТИТОҲОНА** افتتاحانه *таър.* зиёфат, пешкаш ё пули нақд, ки ба муносибати шурӯъ шудани дарс дар аввали таҳсил ба домуллои дарсгӯй дода мешуд.

**ИФТИХОР** *а.* افتخار 1. болидан, фахр кардан; фахр, сарафрозӣ, сарбаландӣ. 2. боиси фахр; он чи бар он фахр карда мешавад; **ифтихор доштан** фахр кардан (*бо чизе*); **ифтихор кардан (намудан)** фахр кардан, болидан, нозидан, мубоҳот кардан (*ба чизе*).

**ИФТИХОРӢ** افتخاری фахрӣ: **узви ифтихорӣ**.

**ИФТИХОРМАНД** افتخارمند ба чизе фахркунанда; сарафроз.

**ИФТИХОРМАНДӢ** افتخارمندی фахр, мубоҳот.

**ИФТИХОРМАНДОНА** افتخارمندانه аз рӯи фахр ва мубоҳот, бо сарбаландӣ.

**ИФТИХОРНОМА** افتخارنامه ҳуҷҷати хаттӣ, ки ҳамчун як навъи мукофот барои хизматҳои махсус ба шаҳрвандон, корхонаҳо ва созмонҳо дода мешавад.

**ИФТИХОРОМЕЗ** افتخارآمیز бо фахр, бо мубоҳот.

**ИФТОР** *а.* افطار *д.* 1. рӯза кушодан, рӯзакушоӣ. 2. хӯроке, ки вақти рӯзакушоӣ мехӯранд.

**ИФТОРӢ** افطاری *мансуб ба* **ифтор**: **дастархони ифторӣ**.

**ИФФАТ** *а.* عفّت покӣ, покдоманӣ, порсоӣ, парҳезгорӣ; **домани иффат** ҳамаи он чи ки ба покдоманӣ ва покии ахлоқ дахл дорад.

**ИФФАТНОКӢ** عفّتناکی покдоман будан, боиффат будан.

**ИФШО** *а.* افشا фош кардан (*сирреро*), ошкор сохтан; **ифшо кардан** фош кардан, маълуму аён кардан, роз ё сирреро кушодан.

**ИФШОГАР** افشاگر фошкунанда, ошкоркунанда.

**ИХВОН** *а.* اخوان *ҷ.* **ах** (бародарон).

**ИХЛОЛ** *а.* اخلال халал расондан, зиён расондан.

**ИХЛОС** *а.* اخلاص иродат ва дӯстии холисона; эътиқод, боварӣ; **бо ихлос** бо иродат; аз рӯи эътиқод ва боварӣ; **ихлос бастан** иродат пайдо кардан, эътиқод доштан; **ихлос гаштан** рӯ

гардондан аз касе, ки як вақтҳо мавриди иродат, эътиқод ва боварӣ будааст, боварии худро нисбат ба касе гум кардан; **ихлос доштан** эътиқод доштан; **ихлос кардан** бовар кардан, эътиқод кардан; ◊ **ихлосу халос** яке аз дастурҳои сӯфиёни нақшбандӣ, ки эътиқод ва бовариро мӯҷиби халосӣ ва шифо аз сахтиву бемориҳо медонистанд.

**ИХЛОСМАНД** اخلاصمند он ки ба чизе ё касе эътиқод ва боварӣ дорад, мухлис, иродатманд.

**ИХЛОСМАНДӢ** اخلاصمندی ихлосманд будан; эътиқод, эътимод, боварӣ.

**ИХЛОСМАНДОНА** اخلاصمندانه бо эътиқод ва эътимоди зиёд, бо боварӣ.

**ИХРОҶ** *а.* اخراج хориҷ кардан, баровардан; **ихроҷ кардан** а) хориҷ кардан, берун кардан аз ҷое; б) дур кардан аз вазифае, аз кор хориҷ кардан; ◊ **ихроҷи балад** *кит.* бадарға кардан аз шаҳр.

**ИХТИЁР** *а.* اختیار 1. баргузидан, интихоб кардани чизе аз чизҳо; **ихтиёр кардан** баргузидан, интихоб кардан, хостан (*чизеро*). 2. майл ва ирода дар анҷом додани коре, озодии амал; *муқоб.* **иҷбор**. 3. ҳаққи идора ва сариштa кардани коре; **ба ихтиёри**... ба майли…, ба хоҳиши…; ба савобдиди…; **ба ихтиёри худ** бо майл ва савобдиди худ; ба сари худ; **дар ихтиёри худ** ба дасти худ, дар тасарруфи худ; **ихтиёр доштан** ҳақ доштан ба иҷрои коре, соҳибихтиёр будан; **ба ихтиёри** *касе* **мондан** ҳалли масъаларо ба савобдиди касе ҳавола кардан; **ба ихтиёри худ будан** дар рафтор ва кирдор озод ва мухтор будан, ба сари худ будан; **ба ихтиёри** *касе* **гузаштан** ба тасаруфи касе даромадан, ба тобеияти касе даромадан; **ихтиёр(ро) аз даст додан** лаҷоми идора кардани худро аз даст додан; худро гум кардан; **ихтиёр ба дасти бахтиёр** *(зарб.)* ҳар кас дар кори худ, дар ҳалли тақдираш мустақил ва озод аст.

**ИХТИЁРАН** اختیاراً ба ихтиёри худ, бо майлу хоҳиши худ, довталабона, бидуни маҷбурият.

**ИХТИЁРДОРӢ** اختیارداری чизи дилхостаро кардан; дар иҷрои амале соҳибихтиёр будан; ҳуқуқи интихоби чизе ё амалеро доштан.

**ИХТИЁРӢ** اختیاری 1. бо хоҳиш ва иродаи худ, бо майли худ, ғайри маҷбурӣ ва зӯрӣ. 2. аскаре, ки бо хоҳиши худ, яъне довталабона ба хизмати ҳарбӣ омадааст (*ба ин маънӣ асосан дар шакли ҷамъ меояд*); **дастаи ихтиёриён** дастаи ҳарбие, ки афроди он бо майлу хоҳиши худ ба хидмат даромадаанд.

**ИХТИЁРОНА** اختیارانه бо ихтиёр, бо хоҳиши худ.

**ИХТИЛЛОЛ** *а.* اختلال 1. *кит.* ошуфтагӣ, парешонӣ, дарҳамию барҳамӣ, бетартибӣ, бесарусомонӣ. 2. *маҷ.* ошуфтагии фикр, нуқсони ақл.

**ИХТИЛЛОТ** *а.* اختلاط 1. *кит.* омезиш, бо ҳам омехта шудан. 2. *кит.* наздикӣ, ҳамнишинӣ, алоқаи наздик.

**ИХТИЛЛОФ** *а.* اختلاف мухолифат, носозгорӣ, номувофиқатӣ; низоъ, кашмакаш; **ихтиллоф афтодан** мухолифат ва носозгорӣ пайдо шудан (*дар байни ду тараф*).

**ИХТИЛЛОФАНДОЗӢ** اختلافاندازی *ниг.* **ихтиллофкорӣ**.

**ИХТИЛЛОФКОР** اختلافکار ҷудоандоз, низоъкор, дасисакор.

**ИХТИЛЛОФКОРӢ** اختلافکاری ҷудоандозӣ, низоъкорӣ, дасисакорӣ.

**ИХТИЛЛОФНОК** اختلافناک дорои носозгорӣ ва номувофиқатӣ; дорои зиддият.

**ИХТИЛЛОҶ** اختلاج ҳаракати мушаки ягон узви бадан (*мас., чашм*) бе иродаи шахс; ларзиш, ҷунбиш, паридани ягон узв.

**ИХТИНОҚ** *а.* اختناق *кит.* гирифторӣ ба дарди хуноқ; гулӯгирӣ, хафагӣ.

**ИХТИОЛОГ** *ю.* اختئالاگ *ниг.* **моҳишинос**.

**ИХТИОЛОГИЯ** *ю.* اختئالاگیه *ниг.* **моҳишиносӣ**.

**ИХТИРОЪ** *а.* اختراع ба вуҷуд овардан ва ё сохтани чизи то ин дам номаълум, навоварӣ кардан; эҷод кардан; **ихтироъ кардан (намудан)** чизи нав ва бесобиқае офаридан, ибдоъ кардан.

**ИХТИРОЪГАР** اختراعگر он ки чизеро ихтироъ кардааст, падидоварандаи чизи нав; навовар: **ихтироъгари шоиста**.

**ИХТИРОЪКОР** اختراعکار *ниг.* **ихтироъгар**.

**ИХТИРОЪКОРӢ** اختراعکاری ихтироъ кардан, навоварӣ намудан.

**ИХТИРОЪЧӢ** اختراعچی *гуфт.* **ихтироъгар**.

**ИХТИСОР** *а.* اختصار мухтасар кардан, кӯтоҳ кардан (*гап ё чизи навиштаеро*).

**ИХТИСОРА** *а.* اختصاره *збш.* 1. калимаи мураккаби ихтисоршуда, ки аз ҳарфҳои аввал ё унсурҳои аввали калимаҳои таркиби ибора сохта шудааст, *мас.,* АИҶТ – Академияи илмҳои Ҷумҳурии Тоҷикистон. 2. шакли ихтисоршудаи калима; **ихтисораҳои шартӣ** *мас., збш.* забоншиносӣ; *адш.* адабиётшиносӣ.

**ИХТИСОРОТ** *а.* اختصارات 1. *ҷ.* **ихтисор**. 2. *збш.* калимаҳои мураккаби ба таври ихтисор сохташуда: **рӯйхати ихтисороти шартӣ**.

**ИХТИСОРШАВӢ** اختصارشوی *риёз.* ихтисор шудан: **ихтисоршавии каср**.

**ИХТИСОС** *а.* اختصاص 1. *кит.* хос гардонидан ба чизе ё ба касе, махсуси чизе ё касе намудан, вижаи чизе ё касе кардан; хусусият пайдо кардан. 2. касб ва шуғле, ки кас дар он дониш, маҳорат ва малака ба даст овардааст, тахассус, пеша; соҳаи махсуси кор ё илму дониш.

**ИХТИСОСМАНД** اختصاص‌مند он ки соҳиби ихтисос аст, ихтисоснок, соҳибихтисос.

**ИХТИСОСНОК** اخصاص‌ناک *ниг.* **ихтисосманд**.

**ИХТИСОСОМӮЗӢ** اختصاص‌آموزی омӯхтани касб, тахассус пайдо кардан дар ягон соҳа.

**ИХТИСОСТАЛАБ** اختصاص طلب шахсе, ки ҷӯёи ихтисос аст, он ки дар талаби ихтисосе мебошад.

**ИХТИТОМ** *а.* احتمام *кит.* хотима ёфтан, хатм шудан, ба поён расидан; хотима, поён, охир; *муқоб.* **ифтитоҳ**.

**ИХТИФО** *а.* اختفا *кит.* пинҳон шудан, ниҳон гардидан, махфӣ шудан.

**ИХТОР** *а.* اخطار *кит.* хотиррасон кардани чизе ба касе, огоҳ кардани касе, огоҳонӣ, огоҳӣ.

**ИХФО** *а.* اخفا*кит.* махфӣ нигоҳ доштан, пинҳон кардан.

**ИХЧАМ** ایخچم *гуфт.* 1. чаққон, чолок. 2. кӯтоҳ, мухтасар, мӯҷаз.

**ИҲОМ** ایهام 1. дар шакку шубҳа монондан, ба гумон афкандан. 2. *адш.* яке аз санъатҳои шеърист, ки дар он калима ё ибораи ду ё зиёдмаъно истифода мешавад ва маънои дури онҳо мақсади аслии шоир аст.

**ИҲОНАТ** *а.* اهانت *кит.* хору ҳақир кардан, паст задан; тавҳин, таҳқир; **иҳонат расондан** таҳқир кардан, сухани таҳқиромез гуфтан ба касе.

**ИҲОТА** *а.* احاطه гирифтани гирдогирди чизе, печонда гирифтани даври чизе; он чи атрофаш печонда гирифта шудааст; **дар даруни иҳота** дар ҷои бо девор печондашуда, дар муҳаввата; **иҳота кардан (намудан)** печонда гирифтан атрофи чизеро (ҷоеро); **иҳота шудан** печонда гирифта шудан; **аз иҳота баромадан** аз муҳосира халос шудан.

**ИҲОТАГИР** احاطه‌گیر он ки даври чизеро печонда гирифтааст, касе, ки атрофи чизе ё ҷоеро печонда гирифтааст.

**ИҶБОР** *а.* اجبار ба зӯр водор кардан ба коре, маҷбур кардан; ҷабру зӯр.

**ИҶБОРАН** *а.* اجباراً ба таври маҷбурӣ, ғайриихтиёрӣ, маҷбуран, зӯран.

**ИҶБОРӢ** اجباری ба таври маҷбурӣ, ғайриихтиёрӣ; маҷбуран, зӯран.

**ИҶЛОЛ** *а.* اجلال *кит.* бузург доштан, гиромӣ доштан; таҷлил, бузургдошт, эҳтиром.

**ИҶЛОС** *а.* اجلاس *кит.* нишастан бо ҳам; маҷлис, ҷамъомад, ҷаласа.

**ИҶЛОСИЯ** اجلاسیه *нав. мансуб ба* **иҷлос**; давраи муайяне,ки дар он муассисае ҷаласаҳои худро ташкил медиҳад: **иҷлосияи навбатии Маҷлиси Олии Ҷумҳурии Тоҷикистон**.

**ИҶМОЛ** *а.* اجمال *кит.* мухтасар (кӯтоҳ) баён кардан, ба таври хулоса (мӯҷаз) гуфтан; *муқоб.* **тафсил**.

**ИҶМОЛАН** *а.* اجمالاً ба таври хулоса, мухтасаран.

**ИҶМОЛӢ** اجمالی мухтасар, кӯтоҳ баёншуда.

**ИҶМОЪ** *а.* اجماع *кит.* гирд овардан, ҷамъ шу-

дан; гирд омадан, ҷамъ омадан.

**ИҶОБАТ** *а.* اجابت қабул кардан, пазируфтан, ҷавоб додан, посух додан.

**ИҶОЗАТ** *а.* اجازت рухсат додан, рухсат, изн; **омадан ба иродат, рафтан ба иҷозат** (*мақ.*); **иҷозат гирифтан** рухсат хостан ба иҷрои коре ё рафтан ба ҷое; рухсати касеро ба даст овардан барои иҷрои коре; **иҷозат додан** рухсат додан, раво донистан; **иҷозат хостан** рухсат пурсидан, изн пурсидан ба кардани коре ё рафтан ба ҷое; **иҷозат шудан** рухсат дода шудан, равоದониста шудани коре.

**ИҶОЗАТНОМА** اجازت‌نامه ҳуҷҷате, ки ба коре иҷозат дода шуданро нишон медиҳад; ҳуҷҷате, ки ба соҳиби он ҳаққи вуруд ба ҷоеро медиҳад, рухсатнома.

**ИҶОРА** *а.* اجاره додани ҷое ё чизе барои истифодаи муваққат ба касе дар бадали музди муайян; кироя; **хонаи иҷора**, **ҳавлии иҷора**; **иҷора кардан** ба музд гирифтани хона, мулк ё чизе барои истифодаи муваққат; **ба иҷора гирифтан** киро кардан; **ба иҷора мондан (додан)** вогузор кардани хона, мол ё чизе ба касе дар бадали маблаҒе.

**ИҶОРАВӢ** اجاروی *мансуб ба* **иҷора**; ба тариқи кироя, иҷора гирифтан.

**ИҶОРАГИР** اجاره‌گیر он ки чизе ё ҷоеро ба кироя мегирад.

**ИҶОРАГИРӢ** اجاره‌گیری ба иҷора гирифтани чизе ё ҷое дар бадали маблаҒе барои истифодаи муваққат.

**ИҶОРАДЕҲ** اجاره‌ده он ки моликияташро ба иҷора медиҳад, соҳиби чизи ба иҷора додашуда.

**ИҶОРАДИҲӢ** اجاره‌دهی ба иҷора додан чизеро, ба киро додан чизеро.

**ИҶОРАДОР** اجاره‌دار он ки мулкеро барои истифода ба киро гирифтааст ва аз ин кор манфиат мебарад.

**ИҶОРАКОР** اجاره‌کار он ки заминеро бо шарту шароити маълум ба иҷора гирифта, киштукор мекунад.

**ИҶОРАМОНӢ** اجاره‌مانی ба кироя додани ҷое ба касе.

**ИҶОРАНИШИН** اجاره‌نشین он ки ҷоеро ба кироя гирифта, дар он иқомат мекунад.

**ИҶОРАПУЛӢ** اجاره‌پولی музди кироя, маблаҒи иҷораи ҷое ё чизе.

**ИҶОРАХӮР** اجاره‌خور касе, ки моликияташро ба иҷора дода, аз маблаҒи он зиндагӣ мекунад.

**ИҶРО** *а.* اجرا ба ҷо овардан, ба амал овардан, амалӣ кардан; **иҷро кардан (намудан)** а) ба ҷо овардан, адо кардан (*вазифаеро*), пурра ба ҷо овардан нақшаро, ба амал овардан; б) ифо кардан, офаридани нақше дар саҳна; навохтан ё сурудани асари мусиқие; **иҷро шудан** ба амал омадан, ба амал оварда шудан.

**ИҶРОГАР** اجراگر *ниг.* **иҷрокунанда**.

**ИҶРОИЯ** اجرائیه дар амал ҷорикунанда, амаликунанда, иҷроӣ: **кумитаи иҷроия**.

**ИҶРОКУНАНДА** اجراکننده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **иҷро кардан**; баҷооваранда, амаликунанда, дар амал ҷорикунанда. 2. офарандаи нақше; навозанда, сароянда, мутриб.

**ИҶРОШАВАНДА** اجراشونده *сифати феълии замони ҳозира аз* **иҷро шудан**; он чи қобили иҷрост, он чи дар ҳадди имкони амалӣ шудан аст.

**ИҶТИБО** *а.* اجتبا *кит.* баргузидан, интихоб кардан; гирифтан; интихоб.

**ИҶТИЗОБ** *а.* اجتذاب ҷазб кардан, ба тарафи худ кашидан, ба худ кашидан.

**ИҶТИЛЛОБ** *а.* اجتلاب кашидан, кашидан аз ҷое ба ҷое; кашонидан, кӯчонидан.

**ИҶТИМОИЮН** *а.* اجتماعیون *кҳн.* онҳое, ки тарафдори сотсиализм буданд, сотсиалистон.

**ИҶТИМОИЯТ** *а.* اجتماعیت аҳли ҷамъият; ҷамъият.

**ИҶТИМОӢ** اجتماعی 1. *мансуб ба* **иҷтимоъ**. 2. марбут ба ҳаёти одамон ва муносибати онҳо дар ҷамъият; ҷамъиятӣ; **аҳволи иҷтимоӣ** мавқеъ ва вазъи шахс дар ҷомеа, гурӯҳ ё оила; **баромади иҷтимоӣ** мансубият ба ягон синф ё табақа (*аз рӯи таваллуд*); **бимаи иҷтимоӣ** суҒурта барои таъмин будан дар пиронсолӣ, дар ҳолатҳои рӯй додани корношоямӣ, ҳодисаҳои тасодуфӣ *ва г.*

**ИҶТИМООНА** اجتماعانه *кҳн.* ҷамъомад- базму зиёфатҳои талабагони мадрасаҳои Бухоро (*бо пули шарикӣ*).

**ИҶТИМОЪ** *а.* اجتماع 1. гирд омадан, ҷамъ шудани одамон барои иҷрои коре. 2. гурӯҳи ҷамъомадагон, дастаи гирдиҳамомадаи одамон. 3. ҷамъият, ҷомеа.

**ИҶТИНО** *а.* إجتنا *кит.* чидан, мева чидан аз дарахт.

**ИҶТИНОБ** *а.* اجتناب *кит.* худро канор гирифтан, худдорӣ, канорагирӣ, ҳазар кардан аз коре; **иҷтиноб кардан** канорагирӣ кардан, дурӣ кардан аз коре.

**ИҶТИҲОД** *а.* اجتهاد *кит.* 1. кӯшиш кардан, ҷидду чаҳд кардан; кӯшиш, саъй, ҷидду чаҳд. 2. дарёфтан, дарк кардани масъалаҳои шаръӣ дар муқоиса бо Қуръон, ҳадис ва ривоятҳо; дар бар гирифтани илми фиқҳ, муҷтаҳид шудан.

**ИҶҲОФ** *а.* اجحاف *кит.* зиёдравӣ кардан, аз ҳадди эътидол гузаштан; ситам кардан, зулм кардан; зулм, зӯрӣ, ситам.

**ИШВА** *а.* عشوه рафтори дилрабоёнаи маъшуқа барои ҷазби дили ошиқ, карашма, ноз, ғамза.

**ИШВАБОЗ** عشوه‌باز *ниг.* **ишвагар**.

**ИШВАБОЗӢ** عشوه‌بازی *ниг.* **ишвагарӣ**.

**ИШВАБОЗОНА** عشوه‌بازانه *ниг.* **ишвакорона**.

**ИШВАГАР** عشوه‌گر пурноз, ишвакунанда, карашмакунанда.

**ИШВАГАРӢ** عشوه‌گری нозу карашма кардан; дилфиребӣ бо нозу ғамза, ишвакорӣ.

**ИШВАГАРОНА** عشوه‌گرانه аз рӯи ноз, бо карашма, нозу карашма ба кор бурда.

**ИШВАДЕҲ** عشوه‌ده *ниг.* **ишвагар**.

**ИШВАКОР** عشوه‌کار *ниг.* **ишвагар**.

**ИШВАКОРӢ** عشوه‌کاری *ниг.* **ишвагарӣ**.

**ИШВАКОРОНА** عشوه‌کارانه *ниг.* **ишвагарона**.

**ИШВАОМЕЗ** عشوه‌آمیز бо нозу ғамза, бо карашма.

**ИШВАСОЗ** عشوه‌ساز 1. ишвагар. 2. *маҷ.* дилфиреб, дилрабо.

**ИШВАФУРӮШ** عشوه‌فروش *ниг.* **ишвагар**.

**ИШВАФУРӮШӢ** عشوه‌فروشی *ниг.* **ишвагарӣ**.

**ИШВАФУРӮШОНА** عشوه‌فروشانه *ниг.* **ишвагарона**.

**ИШҒОЛ** *а.* اشغال гирифтан, тасарруф кардан; аскар даровардан ба шаҳр ё мамлакате ба қасди тасарруф кардани муваққат ё доимии он, забт кардан: **ишғол кардан, ишғол шудан**.

**ИШҒОЛГАР** اشغال‌گر тасарруфкунанда, забткунанда.

**ИШҒОЛГАРОНА** اشغال‌گرانه ба таври тасарруф забт кардан.

**ИШҒОЛӢ** اشغالی ишғолшуда, дар таҳти тасарруф: **минтақаи ишғолӣ**.

**ИШҒОЛШУДА** اشغال‌شده *сифати феълии замони гузашта аз* **ишғол шудан**; тасарруфшуда, забтшуда.

**ИШКАМ** اشکم *шакли дигари* **шикам**; **ишкамсерро чӣ парвои ишкамгурусна** (*зарб.*) сер аз ҳоли гурусна хабар надорад; давлатманд ғами нодоронро намехӯрад.

**ИШКАМБА** اشکمبه халтаи захираи хӯроки хӯрдашуда дар меъдаи ҳайвоноти алафхӯр, шикамба.

**ИШКАМКАЛОН** اشکم‌کلان он ки шиками калон ва ба пеш дамида дорад.

**ИШКАНҶА** *а.* شکنجه 1. *шакли дигари* **шиканҷа**; азоб додани гунаҳкор бо абзори махсус барои водор кардани вай ба иқрори гуноҳ; *умуман* ранҷ, озор; **шиканҷа кардан** азоб додан. 2. асбобест, ки саҳҳофон варақҳоро дар байни он гузошта мебуранд ва китоб месозанд, мангана.

**ИШКЕЛ** اشکیل 1. он чи ба пои аспу хар ва низ ба пову дасти зиндониён мебастанд, завлона, банд; **ишкел андохтан** *ниг.* **ишкел задан; ба ишкел бастан** ба пои касе банд задан; **ишкел задан** пои маҳбус ё аспро бо банди махсусе бастан, пойбанду дастбанд аз занҷири оҳанӣ, банди чармӣ *ва г.;* **ишкел кардан** *ниг.* **ишкел задан**. 2. (*имолаи* **ишкол**) мушкилӣ, душворӣ.

**ИШКЕЛАК** اشکیلک *гуфт.* пойпечак; **ишкелак андохтан** пойпечак додан (*дар гӯштин*).

**ИШКЕЛБАНД** اشکیل‌بند бо ишкел ба ҳам бас-

ташуда: **аспи ишкелбанд**.

**ИШКЕЛБОҒӢ** اشکیل‌باغی *таър.* маблағе, ки дар аморати Бухоро вақти аз зиндон озод шудани маҳбус бояд ба зиндонбон пардохта мешуд; **ишкелбоғӣ додан** пардохтани маблағе ба зиндонбон вақти озод шудани бандӣ.

**ИШКЕЛДОР** اشکیلدار 1. он ки дар пой ишкел дорад. 2. *маҷ.* кори печида, мураккаб ва душвор.

**ИШКОШИМӢ** اشکاشیمی *мансуб ба* **Ишкошим**: **забони ишкошимӣ**.

**ИШКОЛ** *а.* اشکال *кит.* 1. мушкилӣ, душворӣ, сахтӣ. 2. *ниг.* **ишкел** 1.

**ИШҚ** *а.* عشق ҳиссиёти меҳру дилбастагии аз ҳад зиёд ба касе ё чизе, дӯст доштани бо эҳтирос, муҳаббати том; **ишқи инсонӣ** муҳаббати ҳақиқӣ; **ишқи ҳайвонӣ** ишқе, ки ба иқнои ҳисси шаҳвонӣ асос ёфтааст; **ишқ варзидан** ишқбозӣ кардан, саргарм шудан ба ишқ.

**ИШҚАНГЕЗ** عشق‌انگیز чизе, ки меҳру муҳаббат ва шефтагиро меангезад, чизе, ки оташи ишқро фурӯзон месозад.

**ИШҚАНДАРПЕЧОН** عشق‌اندرپیچان *бот.* гиёҳест, ки соқаи борикаш ба дарахт ё ба таноб печида боло меравад ва гулҳои карнайшакл дорад, ошиқипечон.

**ИШҚБОЗ** عشق‌باز он ки ба чизе ишқ меварзад, он ки ба коре ҳавас ва рағбати зиёд дорад; ошиқпеша.

**ИШҚБОЗӢ** عشق‌بازی амали ишқбоз, ишқварзӣ, ошиқпешагӣ.

**ИШҚВАРЗӢ** عشق‌ورزی ишқбозӣ кардан, дар ҳавову ҳаваси касе (ё чизе) будан; ишқ варзидан.

**ИШҚИЯ** عشقیه шеъри ишқӣ, назми саршори муҳаббат.

**ИШҚӢ** عشقی *мансуб ба* **ишқ**; пур аз ишқ; ба мавзӯи ишқу муҳаббат бахшидашуда: **қиссаи ишқӣ, ғазали ишқӣ**.

**ИШҚОР** اشقار *ниг.* **ишхор**.

**ИШҚОРДОР** اشقاردار дорои ишқор, омехта бо ишқор.

**ИШҚОРӢ** اشقاری *мансуб ба* **ишқор**; дар таркибаш ишқор дошта; вобаста ба ишқор: **маҳлули ишқорӣ**.

**ИШҚОРНОКӢ** اشقارناکی дараҷаи бо ишқор омехта будан, дараҷаи мавҷудияти ишқор дар таркиби чизе: **ишқорнокии хок**.

**ИШҚОРОБ** اشقارآب маҳлули тези ишқор, ки дар ҷомашӯӣ ва шустани чизҳои дигар истифода мебаранд.

**ИШҚОРРОНӢ** اشقاررانی аз ишқор тоза кардани чизе, аз таркиби чизе (моддаи) дигаре баровардани ишқор.

**ИШҚСАРО** عشق‌سرا *кит.* ҷои ишқбозӣ, хилватгоҳи ошиқон.

**ИШОРА//ИШОРАТ** *а.* اشاره//اشارت 1. бо ҷунбондани даст, чашм ё абрӯ фаҳмондани матлабе, имо; рамз; **аз дӯст як ишора, аз мо ба сар давидан** (*зарб.*); дӯст ҳар чӣ фармояд, мо ба иҷрои он тайёрем. 2. нишона, аломат, қайд: **ишора кардан, ишора мондан; ангушти ишора** ангушти дуюми даст, ангушти шаҳодат, сабабба; **ишорат кардан** имо кардан.

**ИШОРАТӢ** اشارتی *мансуб ба* **ишорат**; **ҷонишинҳои ишоратӣ** *грам.* ҷонишинҳои **ин, он**, **ҳамин**, **ҳамон** *ва г.*, ки ба шахс, ашё ё хусусияте ишора мекунанд.

**ИШОРАХАТ** اشاره‌خط хатҳои ишоратӣ (*мас.*, *дар саҳифаҳои китоб*).

**ИШОРАЧӮБ** اشاره‌چوب чӯбдасти борике барои нишон додани чизе (*мас., мавзее дар харита*).

**ИШРАТ** *а.* عشرت айш, кайфу сафо; **айшу ишрат** кайфу сафо; **асбоби ишрат** лавозими кайфу сафо.

**ИШРАТӢ** عشرتی *ниг.* **ишратпараст**.

**ИШРАТГОҲ//ИШРАТГАҲ** عشرتگاه//عشرتگه ҷои ишрат, ҷои кайфу сафо, ишратхона.

**ИШРАТДӮСТ** عشرت‌دوست *ниг.* **ишратпараст**.

**ИШРАТПАРАСТ** عشرت‌پرست он ки айшу ишратро дӯст медорад, дӯстдори хушгузаронии айём.

**ИШРАТПАРАСТӢ** عشرت‌پرستی 1. парастиши айшу ишрат, ишратхоҳӣ. 2. *фалс.* таълимоте, ки айшу ишратро мақсади зиндагӣ медонад.

**ИШРАТСАРО** عشرت‌سرا *ниг.* **ишратхона**.

**ИШРАТХОНА** عشرت‌خانه *ниг.* **ишратгоҳ**.

**ИШРАТХОҲ** عشرت‌خواه *ниг.* **ишратпараст**.

**ИШРОК** *а.* اشراک 1. шарик кардан касеро дар коре. 2. *д.* ба Худо ширк овардан, Худоро шарикдор пиндоштан; ширк.

**ИШРОҚ** *а.* اشراق *кит.* тобидан, дурахшидан, тобон гаштан; бомдод, сафед шудани рӯз; **намози ишроқ** намози иловагие, ки баъди баромадани офтоб мехонанд.

**ИШРОФ** *а.* اشراف 1. боло шудан; аз боло ба поён нигаристан. 2. мушарраф кардан, сардор кардан; рутбаи олӣ, сардорӣ.

**ИШТИБОЗ** اشتی‌باز он ки бо иштӣ (гӯйи оҳанӣ) бозӣ мекунад.

**ИШТИБОЗӢ** اشتی‌بازی бозӣ бо иштӣ; шуғли иштибоз.

**ИШТИБОҲ** *а.* اشتباه 1. шак, шубҳа. 2. хато, саҳв, ғалат; **иштибоҳ кардан** хато кардан; **ба иштибоҳ андохтан** ба хато андохтан, боиси ғалатфаҳмӣ шудан; **аз иштибоҳ баровардан** шакку шубҳаи касеро бартараф кардан. 3. монанд шудани ду чиз ба якдигар; шабоҳат, монандӣ.

**ИШТИҒОЛ** *а.* اشتغال *кит.* шуғл варзидан, машғул будан; машғулӣ.

**ИШТИДОД** *а.* اشتداد *кит.* шиддат, тундӣ, сахтӣ.

**ИШТИЁҚ** *а.* اشتیاق шавқу майли зиёд, ниҳояти орзумандӣ: **иштиёқи дидани дидор**; **ба иштиёқ** бо шавқ, бо майлу хоҳиши тамом; **иштиёқ доштан** сахт хоҳон ва орзуманд будан.

**ИШТИЁҚМАНД** اشتیاقمند хоҳон, моил, талабгори сахт.

**ИШТИҚОҚ** *а.* اشتقاق 1. *грам.* сохтани калимае аз калимаи дигар, калимасозӣ. 2. *адш.* яке аз санъатҳои бадеии лафзиест, ки шоир ё нависанда якчанд калимаро зикр мекунад, ки аз як реша ба миён омадаанд. 3. *маҷ.* баромадан, ҳосил шудан.

**ИШТИРО** *а.* اشترا *кит.* хариду фурӯш, байъу ишро.

**ИШТИРОК** *а.* اشتراک ширкат кардан, шарикӣ кардан, ҳамкор шудан; шарикӣ, ҳамроҳӣ; **иштирок доштан (кардан)** ширкат кардан, ҳамроҳӣ намудан, дар коре шарик будан.

**ИШТИРОКДОР** اشتراکدار касе, ки дар коре ширкат меварзад.

**ИШТИРОКДОРӢ** اشتراکداری ширкат дар коре, ширкат кардан дар коре.

**ИШТИРОКИЮН** اشتراکیون *таър.* коммунистон; *(дар истилоҳи аввали инқилоби Октябр)* коммунистӣ; **фирқаи иштирокиюн** ҳизби коммунист.

**ИШТИРОККУНАНДА** اشتراک‌کننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **иштирок кардан**; он ки дар иҷрои коре ширкат мекунад ва ҳамроҳ аст.

**ИШТИРОКЧӢ** اشتراکچی *ниг.* **иштирокдор**.

**ИШТИХОНА** اشتی‌خانه *гуфт., варз.* чуқурчаҳое, ки аз якдигар ба фосилаи муайян мекананд ва дар вақти иштибозӣ иштии ҳарифро зада ба он медароранд.

**ИШТИҲО** *а.* اشتها майл ба хӯрок, хоҳон шудани дил ба хӯроκхӯрӣ; **бо иштиҳо** бо майлу рағбат (*нисбат ба ғизо*); **иштиҳо омадан** ба тановули таом майл пайдо шудан; **бастани иштиҳо** гум шудани майл ба ғизо; **кушодани иштиҳо** пайдо шудани майлу рағбат ба хӯрок, хоҳони таом шудан; **иштиҳоро кӯр кардан** боиси аз байн рафтани майл ба хӯрок шудан; **аз иштиҳо мондан** ба сабаби беморӣ ё боиси дигар майл ба хӯрок надоштан; **ба иштиҳо омадан** баъди беморӣ ва чанде майли хӯрок надоштан ба он майл пайдо шудан; ◊ **иштиҳои қозғир** майли сахт ба хӯрок; **иштиҳояш карнай шуд** сахт иштиҳо пайдо кард.

**ИШТИҲОАНГЕЗ** اشتهاانگیز иштиҳоовар.

**ИШТИҲОКУШО** اشتهاکشا он чи боиси пайдоиши майл ба ғизо мешавад.

**ИШТИҲООВАР** اشتهاآور *ниг.* **иштиҳокушо**.

**ИШТИҲОР** *а.* اشتهار *кит.* машҳур шудан, шӯҳрат ёфтан, маъруф гардидан, овоза пайдо кардан; **иштиҳор доштан** шӯҳратманд будан, маъруф будан.

**ИШТӢ** اشتی гӯй, саққоча, ки аз санг ё оҳан барои бозии махсус бачагон месохтанд.

**ИШХОР//ИШҚОР** اشخار//اشقار 1. хокистари баъзе гиёҳҳо, ки дар ҷомашӯӣ, рангрезӣ, собунгарӣ *ва г.* ба кор меравад. 2. *хим.* пайвастҳои аносири химиявии дар об бо хубӣ ҳалшавандаи филизот.

**ИЮЛ** ایول моҳи ҳафтуми солшумории мелодӣ.

**ИЮЛӢ** ایولی *мансуб ба* (моҳи) **июл**.

**ИЮН** ایون моҳи шашуми солшумории мелодӣ.

**ИЮНӢ** ایونی *мансуб ба* (моҳи) **июн**.

# Й

**Й** *ҳарфи сездаҳуми алифбои ҳозираи тоҷикӣ;, ки дар алифбои арабиасоси тоҷикӣ бо ҳарфи «йо » ( ) ифода меёфт.*

**ЙИГИТ** *т.* ئیگیت 1. ҷавонписар, ҷавони ба қадрасида; ҷавони бӯзбала. 2. *таър*. номе, ки ба афроди дастаҳои босмачӣ дода мешуд.

**ЙИГИТӢ** ئیگیتی *мансуб ба* **йигит**; йигит будан.

**ЙИГИТЧА** ئیگیتچه ***шакли*** *тасғир ва навозиши* **йигит**; навҷавон.

**ЙИЛТИР-ЙИЛТИР** *т.* ئیلتیرئیلتیر тобиши канда-канда ва заифи чизе; дурахши андак ва базӯри чизҳои ҷилодор.

**ЙИЛТ-ЙИЛТ** *т.* ئیلت ئیلت ба зӯр ва гоҳ-гоҳ намудор шудани нуре.

**ЙИЛТИРОС** *т.* ئیلتراس *ниг.* **йилтир-йилтир; йилтирос зада** канда-канда нур афганда ё ҷило дода.

**ЙИРТИШ** *т.* ئیرتیش порчаи суф ё чит, ки ҳангоми дафнии мурда ба одамони сари қабромада ё ба ҷанозаомада дода мешавад, ертиш.

**ЙИРТИШВОРӢ** ئیرتیش وار суф ё рӯмолчаи чит, ки дар вақти дафн ё ҷаноза чун йиртиш ба кор меравад.

**ЙО** یا номи ҳарфи сиву дуюми алифбои арабиасоси тоҷикӣ, ки дар шакли (ی) навишта мешавад.

**ЙОГ** *санс.* یاگ 1. пайрави таълимоти йога. 2. он ки бо машқҳои йога варзиш мекунад.

**ЙОГА** *санс.* یاگه 1. қисми тартибии таълимоти динию фалсафӣ дар Ҳиндустон, ки ба одам имкон медиҳад, то рӯҳу равони худро идора кунад. 2. силсилаи машқҳои ҷисмоние, ки пайравони таълимоти мазкур ба вуҷуд овардаанд.

**ЙОГУРТ** *т.* یاگورت як навъ ҷурғоти хуштаъм, ки ба он пораҳои мева илова карда шудааст.

**ЙОД** *ю.* یاد унсури химиявии сиёҳу бунафшаранг, ки маҳлули спиртии онро дар тиб истифода мебаранд: **йод молидан** маҳлули йодро кашидан ба рӯи ҷароҳат ё ҷои буридаи бадан.

**ЙОДМОЛӢ** یادمالی исми *амал аз* **йод молидан**.

**ЙОДНОК** یادناک ҳар чизи дар тартиби худ йоддошта: **намаки йоднок**.

**ЙОТБАРСАР** یات برسر *збш.* ҳарфе, ки бо ҳамсадои «й» (номи юнониаш «йот») дар як шакл-якҷоя навишта ва хонда мешавад (чун «ё», «ю», «я»).

**ЙӮРҒА** یورغه тарзи бо қадамҳои майда тез рафтани аспу хар; **аспи йӯрға** аспе, ки ба тарзи йӯрға роҳ меравад; б) *маҷ.* зуд рафтан; бо шитоб рафтан; ◊ **йӯрға баровардан** қилиқу нағма баровардан; фиребу найрангро сар кардан.

**ЙӮРМА** *т.* یورمه услуби гулдузӣ ва кашидадӯзии гиреҳ андар гиреҳ (ҳалқа андар ҳалқа).

**ЙӮРМАДӮЗ** یورمه دوز устои бо услуби йӯрма дӯзанда.

**ЙӮРМАДӮЗӢ** یورمه دوزی 1. бо услуби йӯрма дӯхтан. 2. ҳунару кори йӯрмадӯз.

# К

**К** *ҳарфи дувоздаҳуми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар алифбои арабиасоси тоҷикӣ ҳарфи* коф *(ک); дар ҳисоби абҷад ба адади 20 баробар аст.*

**К** که *шакли кӯтоҳи пайвандаки* **ки**, ки одатан якҷоя бо пешвандҳову ҷонишинҳо дар назм кор фармуда мешавад: **к-аз, к-андар, к-ин, к-он…**

**КАБА** کبه *кит.* шох, каду ё шишаи хунгирӣ, куба.

**КАБАР** کبر *кит., ниг.* **кавар**.

**КАБАСТ** کبست *кит.* 1. растании кадумонанди талх, ҳанзал. 2. *маҷ.* талх.

**КАБЕЛ** *ҳол.* کبل сими рӯкашдори герметикии барқӣ ва телефонӣ барои хатҳои зеризаминӣ ва зериобӣ ва монанди инҳо; **кабел гузаронидан** кашидани хати кабелии барқу телефон.

**КАБЕЛӢ** کبلی *мансуб ба* **кабел**.

**КАБЕЛТОВ** *ҳолл.* کبلتاو воҳиди паймоиши баҳрӣ, ки баробар ба 185,2 м аст.

**КАБЗАФУРӮМОН** کبزه‌فرومان яке аз нақшҳои кандакорӣ: **сақфи кабзафурӯмон**.

**КАБИД** *а.* کبید *кит., ниг.* **ҷигар**.

**КАБИНА** *фр.* کبینه хоначаи нишасти ронанда дар киштӣ, ҳавопаймо, мошин *ва г.*

**КАБИНЕТ** *фр.* کبینت 1. *ниг.* **утоқ (-и корӣ)**. 2. дарсхонаи махсуси фанҳои алоҳида дар мактабҳои таҳсилоти умумӣ.

**КАБИР** *а.* کبیر бузург, калон, азим, муаззам; **сағиру кабир** хурду калон: *муқоб.* **сағир**.

**КАБИРА** *а.* کبیره гуноҳи бузург: **гуноҳи кабира**.

**КАБИСА** *а.* کبیسه соли пуррае, ки ба 366 рӯз баробар буда, моҳи феврали он 29 рӯз мешавад.

**КАБК** کبک парандае аз оилаи тазарввҳо, кaклик; **кабки дарӣ** яке аз ҷинсҳои кабк, ки дар дараҳо зиндагӣ мекунад ва овози хуб дорад; **кабки ҳилол** кабки ёбоӣ.

**КАБ-КАБУД** کب‌کبود 1. ниҳоят кабуд, кабуди баланд. 2. сабзу сарзабз; чойи кабуди баланд, чойи сабзи баланд; **дарахтони каб-кабуд** дарахтони сарсабз.

**КАБКАНҶИР** کبک‌انجیر *кит.* парандаи кабкмонанд, дурроҷ.

**КАБКӢ** کبکی *мансуб ба* **кабк**; монанди кабк.

**КАБКРАФТОР** کبک‌رفتار он ки рафтори хиромон дорад, хушрафтор (*нисбат ба зан*).

**КАБКХИРОМ** کبک‌خرام *ниг.* **кабкрафтор**.

**КАБКҶӮҶА** کبک‌جوجه ҷӯҷаи кабк.

**КАБОБ** کباب гӯшти бирён кардашуда (*ба сих гузаронида дар оташ ё дар дег дар равгани доғ*), гӯштбирён; **кабоби дегӣ** гӯштбирёни дар дег пухта; **кабоби токӣ** гӯшти қимаи ба баргҳои ҷавони ток печондашуда, ки алоҳида ё дар оши палав мепазанд; **кабоби танӯрӣ** гӯште, ки дар танӯр мепазанд; **кабоб кардан** а) гӯштбирён кардан; б) *маҷ.* сӯзондан, ба дарду алам мубтало намудан, сахт азоб додан; ◊ **кабоб будани дил** сӯхтан, ғам хӯрдан, азоб кашидан; **кабоб шудан (гаштан)** сӯхтан, азоб кашидан (*аз ишқ, аз аламу ғам)*; **на сих сӯзад на кабоб** *(зарб.*) на ин зарар бинад, на он.

**КАБОБҒЕЛАК** کباب‌غلک хӯрокест аз гӯшти

кӯфтаи лӯлашакл, ки дар равған мепазанд, лӯлакабоб.

**КАБОБӢ** کبابی 1. *марбут ва мансуб ба* **кабоб**. 2. он ки кабоб мепазад, кабобпаз. 3. ҷой ва маҳалле, ки дар он ҷо кабоб мепазанд ва мефурӯшанд.

**КАБОБПАЗ** کباب‌پز он ки касбаш пухтану фурӯхтани кабоб аст, кабобӣ.

**КАБОБПАЗӢ** کباب‌پزی 1. амали кабобпаз; ҷараёни пухтани кабоб. 2. ҷое, ки кабоб пухта мешавад; кабобпазхона.

**КАБ(Б)ОДА** کباده *кит.* камони машқу тамрин, камоне, ки онро аз чанд ҷой шикоф мекарданд, то нарм ва барои тирандозӣ муносиб шавад.

**КАБУД** کبود 1. ранге, ки ба ранги растании нил монанд аст, нилгун. 2. сабз, ранги сабз (*ба ин маънӣ галати ом аст*); **пиёзи кабуд** пиёзи сабз; **чойи кабуд** чойи сабз; **кабуд шудан** а) сабз шудан, сабзидани растаниҳо; б) нилгун шудани ҷои зарбхӯрбаи бадан; **каб-кабуд** кабуди кабуд, ниҳоят кабуд.

**КАБУДА** کبوده номи умумии дарахтоне аз хонаводаи бед, ки пӯсти кабуд ё сафед доранд, баргҳои думборику дароз дошта, дар саноати чӯбкорӣ чӯби онҳо истифода мешавад.

**КАБУДАР** کبودر *зоол.* кирми хурди обӣ, ки моҳӣ онро мехӯрад.

**КАБУДБАР** کبودبر 1. меваи хом. 2. *маҷ.* одами камтаҷриба, одами хом.

**КАБУДБОЛ** کبودبال парандае, ки болаш кабуд аст, кабудқанот.

**КАБУДГАР** کبودگر рангрезе, ки матоъҳо- ро ранги нилобӣ медиҳад.

**КАБУДИЗОР** کبودی‌زار сабзазор.

**КАБУДИКОРӢ** کبودی‌کاری коштан ва парваронидани сабзавот (*аз қабили* пиёзбарг кашнич *ва м. ин.*).

**КАБУДИФУРӮШ** کبودی‌فروش он ки ба фурӯхтани кабудӣ (*пиёз, кашнич ва г.*) машғул аст.

**КАБУДИФУРӮШӢ** کبودی‌فروشی амал ва шуғли кабудифурӯш.

**КАБУДӢ** کبودی 1. ранги кабуд ё сабз дошта; нилгунӣ. 2. сабза, алафи навруста; сабзавот (*аз қабили* пиёзбарг, кашнич *ва г.*).

**КАБУДПӮШ** کبودپوش 1. шахси либоси кабуд пӯшида. 2. шахси либоси мотамӣ дарбаркарда; азодор.

**КАБУДПӮШӢ** کبودپوشی пӯшидани либосҳои кабудранг (одиёна) дар азодорӣ.

**КАБУДРАНГ** کبودرنگ осмониранг, нилгун.

**КАБУДТОБ** کبودتاب ба кабудӣ моил, нилобиранг.

**КАБУДЧА** کبودچه *ниг.* **кабудтоб**.

**КАБУДЧАНБАР** کبودچنبر чанбари кабуд, *киноя аз* осмон.

**КАБУДЧАРАНГ** کبودچه‌رنگ *ниг.* **кабудранг**.

**КАБУДЧАТОБ** کبودچه‌تاب *ниг.* **кабудтоб**.

**КАБУДЧАШМ** کبودچشم он ки чашмони кабудранг ё моил ба сабз дорад, дорои чашмони кабуд.

**КАБУДҶОМА** کبودجامه *ниг.* **кабудпӯш**.

**КАБӮТАР** کبوتر парандаи зебои гуногунхел, ки ба одам зуд ром мешавад, кафтар; **кабӯтари ёбоӣ** кафтари ромнашуда; **кабӯтари номабар** кафтари дастомӯзе, ки мактуби ба пояш бастаро ба ҷое, ки лозим аст, мерасонад; **кабӯтари парпо** як ҷинси кафтар, ки дар поҳояш пар дорад; **кабӯтар бо кабӯтар, боз бо боз** *(зарб.)* ҳар кас бо ҳамҷинси худ унс ва улфат мегирад.

**КАБӮТАРБОЗ** کبوترباز *ниг.* **кафтарбоз**.

**КАБӮТАРБОЗӢ** کبوتربازی парвариши кафтар ва шуғли кабӯтарбоз.

**КАБӮТАРӢ** کبوتری 1. кабӯтар будан; *мансуб ба* **кабӯтар**. 2. *маҷ.* номарасон ва қосид будан.

**КАБӮТАРХОНА** کبوترخانه катаки махсуси кабӯтарҳо, ошёни кабӯтарон, кафтархона.

**КАВАЛ** کول *кит.* пӯстин аз пӯсти гӯсфанд.

**КАВАР** کور як навъ растании туршмаза ва худрӯст, ки мевааш қобили хӯрдан аст.

**КАВАРАК** کورک *ниг.* **кавар**.

**КАВАРЗОР** کورزار ҷои бисёр рӯидани кавар.

**КАВДАН** کودن *кит.* 1. аспи ёбу (боркаш). 2. *маҷ.* одами кундфаҳм, ноқисулақл.

**КАВИР** کویر биёбон, замини беобу алаф; **замини кавир** замини беобу алаф, шӯразор.

**КАВКАБ** *а.* کوکب *кит.* ситора.

**КАВКАБА** *а.* کوکبه 1. гурӯҳи одамон, ҷамоат; дастаи мушояаткунандаи шоҳону бузургон, аҳли рикоб. 2. *маҷ.* ҳашамат, шукӯҳу шавкат, дабдаба.

**КАВКАБАДОР** کوکبه‌دار *кит.* боҳашамат, мӯҳташам.

**КАВКАБШИНОС** کوکب‌شناس ситорашинос, мунаҷҷим.

**КАВКАЗӢ** کوکزی 1. *мансуб ба* **Кавказ**; аҳли Кавказ, қафқозӣ. 2. *таър.* номи яке аз дастаҳои аскарӣ дар аморати Бухоро, ки либосашон монанди либосҳои мардуми Кавказ дӯхта шуда буд.

**КАВН** *а.* کون 1. ҳастӣ. 2. дунё, олам; **кавну макон** олами мавҷудот, ҳастӣ; ҷаҳон.

**КАВНАЙН** *а.* کونین 1. *кит.*, *шакли дугонаи* **кавн**. 2. *д.* ду ҷаҳон, ду олам, ду дунё; ин дунё ва он дунё (охират).

**КАВОКИБ** *а.* کواکب *ҷ.* **кавкаб**.

**КАВОРА I** کواره растании сафедпӯсти сустпояи камбарг, ки бӯи баде дорад ва дар регзорҳо мерӯяд.

**КАВОРА II** کواره 1. як навъ сабади дудаста барои меваю сабзавот, каҷова. 2. лонаи занбӯр, қуттиҳои махсус барои парвариши занбӯри асал, канду.

**КАВОРАҶО** کوارجا хонаи махсуси гарм, ки дар фасли зимистон дар он кавора (*кандуи занбӯри асал*) нигоҳдорӣ мешавад.

**КАВСАН** کوسن *ниг.* **кафсан**.

**КАВСАР** *а.* کوثر 1. фаровон, анбӯҳ дар биҳишт; **ҳавзи кавсар** номи чашмаи биҳишт. 2. номи сураи 108-уми Қуръон.

**КАВСАРӢ** کوثری *кит.* 1. *мансуб ба* **кавсар**. 2. гуворо, хуш.

**КАВША** کوشه тарзи хӯроқҳазмкунии гурӯҳе аз ҳайвонот; хӯрокро гашта ба даҳон оварда хоидани чорво; нишхӯр; нӯшхор: **кавша кардан**.

**КАД I** *а.* کد 1. *кит.* талош, ҷидду ҷаҳд, кӯшиш. 2. ранҷ кашидан дар коре.

**КАД II** کد 1. хона, манзил. 2. деҳ, деҳа, деҳкада (*ин калима ҳоло дар таркиби калимаҳои* кадбону, кадхудо, *ё дар шакли* кат *дар номҳои ҷуғрофии* Панҷакат, Хушикат… *вомехӯрад*).

**КАД III** کد *англ.* - *ит.* **(CAD - Computer Aided Design)** маҷмӯаи барномаҳои компютерӣ, ки барои барномарезӣ ва тарроҳӣ дар риштаҳои мухталифи лоиҳакашиву муҳандисӣ истифода мешавад.

**КАД(Д)** *а.* کد *кит.* талош, саъю кӯшиш; кӯшиш кардан, талош варзидан.

**КАДА** کده 1. *ниг.* **кад** II . 2. *ҷузъи пасини бархе аз калимаҳои мураккаб ба маънои* ҷой, маҳал: **буткада, майкада, донишкада**.

**КАДАР I** کدر гиёҳи хушбӯи давоӣ, кодӣ.

**КАДАР II** کدر 1. тирагӣ, хирагӣ, кудурат. 2. ғам, андӯҳ, ғусса. 3. *маҷ.* нороҳат, парешон; дилгир.

**КАДБОНУ** کدبانو 1. соҳибхоназан, бонуи хона. 2. зане, ки маъмури пухтупаз аст, сардори занони ошпаз; пазанда, ошпаз.

**КАДБОНУӢ** کدبانوئی 1. хонадорӣ; анҷом додани корҳои хона. 2. *маҷ.* сарфакорӣ.

**КАДВОДА** کدواده бунёд, таҳкурсӣ; асос.

**КАДЕВАР** کدیور *кит.* 1. соҳиби хона, кадхудой. 2. деҳқон; боғбон.

**КАДЕВАРӢ** کدیوری амали кадевар, соҳибӣ, кадхудоӣ.

**КАДИР** *а.* کدیر *кит.* 1. тира, хира. 2. дилгир, ғамангез; нороҳат, парешон.

**КАДОМ** کدام *ҷонишини саволӣ* чӣ?, кӣ?, чӣ гуна?, чӣ хел?; *барои пурсиш дар мавриди интихоби байни ду ё чанд чиз, шахс ё макон ба кор меравад.* **кадом вақт** а) кай?, чӣ вақт? б) боре, рӯзе; **кадом рӯзе, ки** ҳар рӯзе, ки; ҳар гоҳ, ки; **аз кадом**... шахс ё ҷои номуайянро ифода мекунад, аз кадом ҷое; **кадоме//ким-кадоме** ка-

се, яке, шахсе, кадом яке; **аз кадом тараф (сӯ)** аз чӣ тараф, аз куҷо; **ҳеҷ кадом** ҳеҷ як; **ба кадом сабаб** ба чӣ сабаб; барои чӣ; **бо кадом рӯй** чӣ хел карда, чӣ тавр шарм надошта; **ҳар кадоми мо** ҳар яки мо, ҳар кас аз мо.

**КАДОМИН** كدامين *ниг.* **кадом**; кадом як.

**КАДОМӢ** كدامى *ниг.* **кадом**; кадом як.

**КАДР** I كدر ҳайати коркунони ягон соҳа; коркуни ихтисосноки соҳае; **шӯъбаи кадрҳо** шӯъбае дар муассисаю корхонаҳо, ки ҳуҷҷатҳои шахсии коркунонро мураттаб ва нигаҳдорӣ мекунад.

**КАДР** II كدر расм ё акси ҷудогонае дар филм; саҳнае дар навори кинофилм.

**КАДУ** كدو 1. навъе аз растаниҳои палакии полизӣ, ки ҳосили он ошкаду ва палавкаду аз намудҳои маъмули хӯрдании он мебошанд. 2. зарф барои нигоҳ доштани об, шир ва дигар моеъҳо, ки аз чӯбкаду тайёр карда мешавад; **кадуи хушк** *киноя аз* каллаи бемағз.

**КАДУБИНӢ** كدوبينى он ки биниаш калони нӯгғафс аст, биникалон.

**КАДУБИЧАК** كدوبچک *ниг.*, *маҷ.* **кадусанбӯса**.

**КАДУБО** كدوبا *ниг.* **кадушӯрбо**.

**КАДУГИН** كدوگين бо каду тайёр кардашуда: **санбӯсаи кадугин**.

**КАДУГӢ** كدوگى *ниг.* **кадугин**.

**КАДУДОНА** كدودانه тухми каду; **кирми кадудона** *зоол.* навъи кирми дарози буғумбуғум дар рӯдаи инсон.

**КАДУӢ** كدوئى *мансуб ба* **каду**; шабеҳи каду.

**КАДУКОРӢ** كدوكارى киштани каду; **аз бекорӣ кадукорӣ** (*мақ.*) дар мавриде гуфта мешавад, ки кас аз бекорӣ ба як кори камаҳамият машғул мешавад.

**КАДУКӮЗА** كدوكوزه зарфи об аз кадуи калони дарунхолӣ, чӯбкаду.

**КАДУНИМА** كدونيمه *кит.* зарфи шароб.

**КАДУСАНБӮСА** كدوسنبوسه санбӯсаи бо каду пухташуда, санбӯсаи кадугӣ.

**КАДУСАР** كدوسر тоссар, кал.

**КАДУЧА** كدوچه 1. кадуи хурд. 2. чӯбкадуи хурди сарбурида, ки дар баъзе ҷойҳо ҳамчун паймона барои баркашидани равған ва чизҳои дигари обакӣ истифода мебурданд.

**КАДУЧАГӢ** كدوچگى аз чӯбкадуи хурд сохташуда.

**КАДУЧАДОР** كدوچه‌دار :*маҷ.* **гапи каду- чадор** сухани бо киноя ва пичинг гуфташуда, сухани тагдор.

**КАДУШАВЛА** كدوشوله шавлае ки дар он ба ҷои гӯшт каду меандозанд, шӯрбои кадугӣ.

**КАДУШӮРБО** كدوشوربا шӯрбои аз каду тайёршуда.

**КАДӮХ** كدوخ *кит.* ҳаммом, гармоба.

**КАДХУДО(Й)** كدخدا(ى) 1. *таър.* сардори деҳа, арбоб, калонтари деҳа, деҳхудо. 2. марди зандор, хонадор; **кадхудо шудан** зан гирифтан.

**КАДХУДОӢ** كدخدايى амали кадхудо, соҳибӣ, кадхудоӣ.

**КАЁН** كيان *ҷ.* **кай II;** унвони подшоҳони Эрони қадим (саромадашон Кайқубод), ки тибқи маълумоти «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ баъди Пешдодиён (*ба ақидае дар ҳудуди асрҳои IX-VIII то м.*) ҳукм рондаанд.

**КАЁНӢ** كيانى *мансуб ба* **Каён**.

**КАЖ** كژ *ниг.* **кач**.

**КАЖДУМ** كژدم ҷонвари нешзани заҳрдор, ақраб; ◊ **каждуми таги бӯрё** душмани хавфноки ба назар нонамоён; шахси фурсатҷӯ барои зараррасонӣ.

**КАЖДУМА** كژدمه *тиб.* варами ангушти даст; нохунхӯрак (*касалии нохун*).

**КАЖДУМАК** كژدمک 1. *шакли тасгири* **каждум**. 2. наъл, оҳанчае, ки ба пошнаи пойафзорҳо зада мешавад.

**КАЖДУМВОР** كژدموار мисли каждум; **мӯйлаби думи каждумвор** мӯйлаби тофтаи монанди думи каждум кач.

**КАЖДУМГАЗИДА** كژدم‌گزيده он ки ӯро каждум неш задаст.

**КАЖДУМЗАДА** كژدم‌زده *ниг.* **каждумгазида**.

**КАЖДУМӢ** کژدمی *мансуб ба* **каждум**; амали каждум; **каждумӣ кардан** *маҷ.* бадхӯӣ кардан.

**КАЖИН** کژین 1. ҷомае, ки аз абрешими хом ва пунба медӯхтанд; қазоганд. 2. либоси ҷангӣ.

**КАЖНИГАР** کژنگر *ниг.* **каҷбин**.

**КАЖТАРОЗУ** کژترازو *киноя аз* фиребгар, қаллоб.

**КАЗАР** کزر он ки зеҳнаш кунд аст, камақл.

**КАЗАРМА** *ит.* کزرمه *ниг.* **сарбозхона**.

**КАЗАРМАНИШИН** کزرمه‌نشین он ки дар казарма ҷой гирифтааст, бошандаи казарма.

**КАЗЗОБ** *а.* کذّاب дурӯғгӯи гузаро.

**КАЗИНО** *фр.* کزینا ҷои бозиҳои гуногуни пулакӣ, қиморхона.

**КАЗМ** *а.* کظم паст кардани хашму ғазаб, аз ғазаб фуромадан, фурӯ нишондани хашм.

**КАЗОӢ** کذائی 1. ғайриҳақиқӣ, сохта. 2. чизи нохушоянд ва номатлуб. 3. *маҷ.* арзанда, лоиқ, сазовор; **ақли казоӣ надоштан** чандон ақл надоштан, камақл.

**КАЙ** I کی *ҷонишини саволӣ* чӣ вақт, чӣ замон?, кадом вақт?; **то кай // то ба кай** то кадом вақт?, то чӣ муддат?; **ман кай медонам!?** ман чӣ донам!?

**КАЙ** II کی *таър.* шоҳаншоҳ, шоҳи бузург (*лақаби чанде аз подшоҳони Эрони қадим, ҳамчун Кайқубод, Кайхусрав*…).

**КАЙБОНУ** کیبانو кадбону, зани ҳамакора ва ҳушёру чаққон, ходимпеша, ошпаз.

**КАЙВОН** کیوان *ниг.* **зуҳал**.

**КАЙВОНӢ I** کیوانی *гуфт.* кайбону, кадбону, зане, ки дар тӯй ва дигар маросимҳои занонаи маҳаллаву гузар ё деҳа хизмат мекунад, ходим; пазанда, ошпаз; ◊ **кайвонӣ бисёр шуд, дегу табақ мурдор шуд** (*зарб.*).

**КАЙВОНӢ II** کیوانی 1. *мансуб ба* **кайвон**. 2. сиёҳтоб.

**КАЙВОНМИСОЛ** کیوان‌مثال *маҷ.* **баланд**: **кӯҳи кайвонмисол**.

**КАЙК** کیک *зоол.* ҳашароти шабушмонанди сурхранги ҷаҳанда, ки хуни баданро мемакад; **кайк афтодан (даромадан) ба пӯстини (куртаи)** *касе киноя аз* беқарору бесаранҷом шудани касе аз хавфи рӯйдоди воқеаи зарароваре.

**КАЙМОК** کیماک *кит., ниг.* **қаймоқ**.

**КАЙСАНА** کیسنه *кит.* ресмоне, ки ҳангоми риштани нах бар дуки бофандагӣ мепечонанд.

**КАЙФ** *а.* کیف лаззат, нашъа; сархушӣ; **кайфу сафо** лаззату роҳат; мастию табъчоқӣ; айшу ишрат; **кайф бахшидан** нашъа бахшидан, лаззат додан; **кайф доштан** лаззатовар будан; қобилияти масткунандагӣ доштан; маст будан, сархуш будан; **кайф кардан** лаззат бурдан, завқ бурдан; сархуш, маст шудан; **кайф боло гирифтан** сахт маст шудан; ба авҷ расидани хурсандию димоғчоқӣ; **кайф гурехтан; кайф паридан** халалдор шудани ҳолати табъчоқию хурсандии касе; аз тарс ё ягон ҳодисаи ногаҳонӣ ҳушёр шудан аз мастӣ; **кайфи** *касеро* **парондан** касеро аз мастӣ ҳушёр кардан; ба айши касе халал расондан; димоғи касеро сӯзондан; **кайфи** *касе* **чоқ шудан** *гуфт.* масту сархуш шудан, табъи касе чоқ шудан.

**КАЙФАН** *а.* کیفاً сифатан, аз ҷиҳати кайфӣ ва чигунагӣ.

**КАЙФАР** I کیفر *кит.* ҷазои кори бад, сазои кори нек, подоши амал, мукофоти амал (*хоҳ нек бошад, хоҳ бад*); сазо, ҷазо; **кайфар ситондан** интиқом (ниқор) гирифтан.

**КАЙФАР** II کیفر *кит.* зарфе, ки ба он ширу ҷурғот мерезанд; хурмача.

**КАЙФАРХОСТ** کیفرخواست *кит.* даъвонома.

**КАЙФАРШИНОС** کیفرشناس мутахассиси соҳаи таҳқиқи далелҳои судӣ.

**КАЙФАРШИНОСӢ** کیفرشناسی илм дар бораи таҳқиқи далелҳои судӣ.

**КАЙФИЯТ** *а.* کیفیت 1. чигунагӣ; ҳолат, вазъият, сифати чизҳо; **кайфият ва камият** *фалс.* сифат ва миқдор. 2. аҳволи рӯҳия. 3. завқмандӣ, лаззатбахшӣ, лаззат, нашъа; **кайфияти бадеӣ** завқи бадеӣ.

**КАЙФӢ** کیفی *гуфт.* хуморӣ, пурхумор; *муқоб.*

**камӣ**.

**КАЙФНОК** کیف‌ناک лаззатнок, лаззатбахш, ҳамроҳ бо кайф.

**КАЙФОВАР** کیف‌آور лаззатбахш, он чи барои инсон ва махлуқот лаззату кайф мебахшад.

**КАЙФЧОҚ** کیفچاق *гуфт.* табъчоқ, хурсанд; ширакайф, сархуш.

**КАЙФЧОҚӢ** کیفچاقی *гуфт.* кайфчоқ будан, табъчоқӣ, сархушӣ, мастӣ.

**КАЙҲА** کیهه *бот.* навъи растании мевадор, малина.

**КАЙҲАЗОР** کیهزار ҷои бисёр рӯидани кайҳа.

**КАЙҲО** کیها барвақт, дер боз; хеле вақт, хеле боз; **кайҳо боз** дер боз, хеле боз, муддатҳост, ки...

**КАЙҲОН** کیهان 1. ҷаҳон, олам, дунё. 2. коинот.

**КАЙҲОНӢ** کیهانی *мансуб ба* **кайҳон**.

**КАЙҲОННАВАРД** کیهان‌نورد мутахассисе, ки тайёрии тиббию биологӣ ва техникиро гузашта, ба кайҳон парвоз кардааст (космонавт).

**КАЙҲОННАВАРДӢ** کیهان‌نوردی 1. парвоз кардан дар фазои кайҳон бо дастгоҳи парвозкунандаи хос. 2. маҷмӯи соҳаҳои илму техникаи таҳқиккунандаи коинот ва ҳаводиси кайҳонӣ.

**КАЙҲОНШИНОСӢ** کیهان‌شناسی илм дар бораи шинохти олам, космология.

**КАКАО** *исп.* ککا 1. *бот.* дарахти ҳамешасабзи хӯдруй, ки дар кишварҳои гармсер парвариш карда мешавад. 2. гарди (хокаи) баргу донаи дарахти какао, ки барои тайёр намудани шакалод ва қаҳва истифода бурда мешавад. 3. навъи нушокӣ.

**КАКАНА** ککنه *ниг.* **халилихӯрак**.

**КАКТУС** *ю.* ککتوس растании бисёрсолаи хордор, гули ханҷарӣ.

**КАЛ** کل 1. сари бемӯ; **сарам калу дилам нозук** (*мақ.*). 2. он ки мӯи сараш дар натиҷаи беморие рехтааст, качал; **кал агар табиб будӣ, сари худ даво намудӣ** (*зарб.*); **кали айёр (зирак)** қаҳрамони мусбати афсонаҳои халқӣ, ки тезҳуш, ҳилагар ва зирак аст; **кал кардан // калак кардан** шоху баргҳои дарахтро буридан; **кал додари кӯр** (*мақ.*) дар хислатҳои бад баробар будани ду нафар.

**КАЛАВАНДА** کلونده *сифати феълии замони ҳозира аз* **калавидан**; ба ҳар тараф майлкунанда, ноустувор; мутараддид.

**КАЛАВИДА** کلویده *сифати феълии замони гузашта аз* **калавидан**; **калавида-калавида** ба ду тараф майлкунон, алвонҷхӯрон.

**КАЛАВИДАН** کلویدن дар роҳ гаштан мувозинати худро нигоҳ дошта натавонистан, ба ҳар сӯ майл кардан; ноустувор будан; мутараддид будан; **калавида рафтан** мувозинати худро гум кардан.

**КАЛАВИШ** کلوش *исми феълӣ аз* **калавидан**; қатъӣ набудан дар ақидае, дудилагӣ, тардид.

**КАЛАК I** کلک *шакли тасғир ва навозишии* **кал;** ҳушёр, зирак; номуборак, шум.

**КАЛАК II** کلک *кит.* неши рагзан, нештар.

**КАЛАЛ** کلل ороиши аз пар сохташудаи кулоҳ ё афзори асп; туғи каллапӯш, ҷеға, паре, ки дар маҳфил ё ҷанг подшоҳон, ҷанговарон ё ҷавонон болои кулоҳ мечаспонданд.

**КАЛАНД** کلند олати чоркунҷа ё доирашак- ли дамтези оҳанини дастадор барои кандани замин ва анҷом додани корҳои дигари деҳқонӣ; **каланд задан** бо каланд кор кардан; гардонидани замин бо каланд; **каланд кардан** заминро рӯгардон ва нарм кардан; **каланди дуюм** бори дуюм нарм ва рӯйгардон кардани кишти ниҳоли пахта *ва г.*

**КАЛАНДА** کلنده чӯби майдае, ки як сари онро ба дӯли осиё баста, сари дигарашро ба болои санги осиё мегузоранд ва бо ҷунбиши он дона аз дӯл кам-кам ба сӯрохи санги осиё мерезад, ликлика, шогирдак.

**КАЛАНДГАРДОН** کلندگردان гардондани замин бо каланд; **каландгардон кардан** рӯйгардон кардани замин.

**КАЛАНДГАРДОНӢ** کلندگردانی *исми амал аз* **каланд гардондан**; рӯгардон кардани замин бо каланд.

**КАЛАНДДАСТА** کلنددسته дастаи каланд, чӯби

ирғай ё чӯби махсус тарошидашуда, ки каландро ба он мегузаронанд ва аз он дошта кор мекунанд.

**КАЛАНДЗАН** کلندزن он, ки бо каланд кор мекунад; **каландзан шудан** бо каланд кор кардан, бо кори одии деҳқонӣ машғул шудан.

**КАЛАНДЗАНӢ** کلندزنی каланд задан, кор кардан бо каланд.

**КАЛАНДКАШ** کلندکش **:каландкаш кардан** рӯйгардон кардани замин бо каланд.

**КАЛАНДКОРӢ** کلندکاری *ниг.* **каландзанӣ**.

**КАЛАНДКУНӢ** کلندکنی *исми амал аз* **каланд кардан**.

**КАЛАНДРАВ** کلندرو **:ғӯза каландрав, ҷуворӣ уштурдав** *(зарб.)* чигитро тавре бояд кишт, ки дар байни беҳҳои вай каланд ба осонӣ гунҷад, аз мобайни ҷуворипояҳо бошад, шутур гузашта тавонад.

**КАЛАНДРИШ** کلندریش он ки риши паҳни калон дорад.

**КАЛАНДЧА** کلندچه каланди хурд.

**КАЛАФ** *а.* کلف доғҳои сиёҳи сурхчатоб дар рӯи одам, доғи кунҷидак; доғ.

**КАЛБ** کلب *кит., ниг.* **саг**.

**КАЛБОҒ** کلباغ боғе, ки дарахти мевадораш кам бошад ё набошад.

**КАЛБУЗ** کلبز бузи кал, бузи бешох.

**КАЛГОВ** کلگاو гови бешох, гови кал.

**КАЛЗОҒ** کلزاغ навъе аз зоғ, ки рангаш сиёҳи хокистартоб мешавад.

**КАЛИД** کلید 1. олате, ки бо он қулфро мекушоянд ва мебанданд, мифтоҳ; **калиди барқ** олати бастан ва кушодани ҷараёни барқ, васлак. 2. *маҷ.* воситаи кушоиши мушкиле; **қуфлу калид кардан** а) бо қулф бастан дари чизеро; б) *д., маҷ.* ба воситаи дуою ҷоду бастан (*бахти касеро*).

**КАЛИДДОН** کلیددان навъи қуфли махсуси дандонадори чӯбин барои бастану кушодани дар, лӯкидон, ғалақа.

**КАЛИДДОР** کلیددار *таър.* шахси мансабдори дарбор, ки нигоҳдорандаи калидҳо буд.

**КАЛИЛ** *а.* کلیل 1. кунд, нотез (*мас., шамшер*). 2. он ки забонаш мегирад, забонгир; гунг.

**КАЛИМ** *а.* کلیم сухангӯ, гӯянда, ҳамсӯҳбат.

**КАЛИМА** *а.* کلمه воҳиди нутқ, ки як мафҳумро ифода мекунад, вожа; сухан, лафз; дар дастури (грамматикаи) забон воҳиди мустақили забон, ки аз як ё якчанд таквожа (морфема) сохта мешавад ва дар занҷири гуфтор нақши маъноӣ ва дастурӣ дорад: **калимаи мураккаб, калимаи сода, калимаи сохта, калимаи тавҳид (тасдиқи ягонагии Худо), калимаи туфайлӣ, калимаи тақлиди овоз; калимаи гувоҳӣ** *таър.* таъбири махсус барои гувоҳӣ додан дар ҳузури қозии шариат; **калимаи шаҳодат** *д.* таъбири махсуси арабӣ, ки гуфтан ва иқрор доштан ба он шарти асоси мусулмонӣ аст; **калима гуфтан** *д.* ба забон овардани калимаи шаҳодат, ки зикри он барои мусулмон шудан шарт шуморида мешавад.

**КАЛИМАБОЗ** کلمه‌باز он ки бо кинояву маҷоз гап мезанад.

**КАЛИМАБОЗӢ** کلمه‌بازی бозӣ додани калимаҳо, суханпардозӣ кардан.

**КАЛИМАСОЗ** کلمه‌ساز *збш.* ҷузъе, ки ба калимае илова шуда, ба он маънои нав медиҳад: **пасванди калимасоз, унсури калимасоз**.

**КАЛИМАСОЗӢ** کلمه‌سازی *збш.* бо илова кардани ҷузъҳо ба пасу пеши калима сохтани калимаи нав.

**КАЛИМӢ** کلیمی *мансуб ба* **Калимуллоҳ** (*лақаби ҳазрати Мӯсо – пайғамбар*); пайрави дини Мӯсо – пайғамбар, яҳудӣ.

**КАЛИМОТ** کلمات *ҷ.* **калима**.

**КАЛИМУЛЛОҲ** *а.* کلیم‌الله 1. он ки бо Худо сухан гуфтааст. 2. лақаби Мӯсо (а).

**КАЛИСО** *ю.* کلیسا ибодатхонаи исавиён: **калисои Модархудои Париж**.

**КАЛИТАК** کلیتک *ниг.* **қаламча**.

**КАЛӢ** کلی кал будан, тоссарӣ.

**КАЛКА** *р.* کلکه 1. *збш.* калима ва ибораҳои аз

забони дигар ба забони модарӣ айнан тарҷумашуда (*аз қабили* **худтанқидкунӣ**, **яхшикан**, **роҳи оҳан,** *ки тарҷумаи таҳтуллафзии калимаҳою ибораи русии* «самокритика», «ледокол» ва «железная дорога» *мебошанд*), чартабардорӣ. 2. коғази тунуки шаффофи хушсифат, ки аз пушти он нақшу нигор дида мешавад ва ба воситаи он аз нақшаҳо нусха мебардоранд.

**КАЛ-КАЛ** کل کل *гуфт.* беҳудагӯӣ, ҳарзагӯӣ; пургӯӣ, сергапӣ; **кал-кал кардан** а) беҳудагӯӣ кардан; сергапӣ кардан; б) касеро миёнагир карда таънаю маломат ва сарзаниш кардани якчанд кас.

**КАЛКУЛЯТОР** *лот.* کلکولیتار 1. мутахассиси калкулятсия, нархгузор. 2. *тех*. абзори ҳисоб.

**КАЛКУЛЯТСИЯ** *лот.* کلکولیتسیه ҳисоб, аз рӯи ҳисобу китоб муайян кардани нархи мол; ҳисоб кардани миқдори маблағи харҷшуда барои моли истеҳсолшуда, хизматрасонӣ *ва г.*

**КАЛЛА** کلّه сари одам ва чорпоён, каллахонаи сар; **калла-калла** тӯб-тӯб ва паҳлӯи ҳам; **як калла кунҷора** як лӯнда кунҷораи ҷувоз; **калла доштан** ақл доштан, муҳокима ронда тавонистан; **калла ба калла задан** а) каллаи якеро ба каллаи дигаре задан; б) *маҷ.* бо касе даъвои баробарӣ кардан; бо касе сар ба сар шудан; **каллаи гӯсола** *зоол.* тортанаки рангаш ба зардӣ моили сараш ба каллаи гӯсола монанди безаҳр (*дар бораи ин ҳашара шугунҳои мардумӣ зиёд аст*); ◊ **аз каллаи азон (саҳар)** саҳари барвақт, хеле барвақт; **як каллаю (сару) ду гӯш** (*мақ.*) дар ҳаққи одами яккаю танҳо гуфта мешавад; **як каллаю сад хаёл** (*мақ.*) одам фикру андешаҳои зиёд дорад; **каллаи (сари) кафида зери тоқӣ** (*зарб.*) инсон то имкон аст, бояд сиррашро нигоҳ дорад; **аз ҳар калла як садо** (*зарб.*) агар одам зиёд бошад, гап ҳам зиёд мешавад; дар ҷое, ки якчанд кас аст, ҳамфикрӣ кам воқеъ мешавад;

**КАЛЛАБУР** کلّه‌بر *гуфт.* одамкуш.

**КАЛЛАВАРАМ** کلّه‌ورم *маҷ.* бефаҳм, бефа- росат.

**КАЛЛАВАРАМӢ** کلّه‌ورمی *маҷ.* бефаҳмӣ, бефаросатӣ.

**КАЛЛАДОР** کلّه‌دار *гуфт.* 1. боақлу идрок, пурдон. 2. чизҳои дона-дона, ки донаҳояш калон аст: **сабзии калладор, харбузаи калладор, шалғами калладор**.

**КАЛЛАЗАН** کلّه‌زن он ки дар ҷангҳои тан ба тан калла мезанад.

**КАЛЛАЗАНӢ** کلّه‌زنی каллаҷанг; низоъ, кашмакаш.

**КАЛЛАК** کلّک *бот.* 1. дарахти шохаҳояш бурида; **каллак кардан** бурида партофтани шохаҳои дарахт. 2. навъи гандум.

**КАЛЛАКАДУ** کلّه‌کدو *ниг.* **каллаварам**.

**КАЛЛАКАЛОН** کلّه‌کلان он ки каллааш аз эътидол калон аст, саркалон.

**КАЛЛАКАН** کلّه‌کن *кит.* он ки шахси ба қатл маҳкумшударо бо роҳи аз тан ҷудо кардани сар қатл мекард; **каллакан кардан** *гуфт.* нӯги ниҳолҳои наврустаро канда партофтан.

**КАЛЛАКАРАМ** کلّه‌کرم *ниг.* **карам II**.

**КАЛЛАКӮБАК** کلّه‌کوبک **:каллакӯбак кардан** *гуфт.* аз чанд тараф касеро бо калла задан.

**КАЛЛАҚАНД** کلّه‌قند қанди сафеди бо қолиби махрутишакл рехташуда.

**КАЛЛАҚАНДӢ** کلّه‌قندی *марбут ба* **каллақанд**, махруташакл ба монанди каллақанд.

**КАЛЛАМАНОРА** کلّه‌مناره *таър.* манорае, ки золимон ҳангоми қатли ом сарҳои аз тан ҷудокардаро болои ҳам чида месохтанд.

**КАЛЛАМЕХ** کلّه‌میخ мехи чӯбӣ ё оҳании саркулӯла барои бастани аспҳо.

**КАЛЛАМУШ** کلّه‌موش *зоол.* ҷинси муши калон аз оилаи мушмонандҳо.

**КАЛЛАМУШГИРАК** کلّه‌موشگیرک дом барои дастгир кардани калламушҳо, мушгираки калон.

**КАЛЛАПАЗ** کلّه‌پز он ки каллаву почаи гову гӯсфандро пухта мефурӯшад.

**КАЛЛАПАЗӢ** کلّه‌پزی 1. шуғл ва амали каллапаз. 2. ошхонае, ки дар он каллаву почаи гову гӯсфандро пухта мефурӯхтанд.

**КАЛЛАПО** کلّه‌پا 1. сарнагун, воруна, сар ба нишеб: **каллапо афтодан**. 2. сарнагун шудан, шикаст хӯрдан.

**КАЛЛАПОЧА** کلّه‌پاچه 1. калла ва почаи гов ё гӯсфанд. 2. хӯроке, ки аз калла ва поча бо шикамба тайёр карда мешавад; ◊ **каллапоча кардан** а) чизеро ба қисмҳо ҷудо карда партофтан; б) куштан, ҳалок кардан; **каллапоча шудан** саросема шудан.

**КАЛЛАПӮШ** کلّه‌پوش пӯшиши сар; тоқӣ, тӯппӣ; **каллапӯши зардӯзӣ** тӯппии бо риштаи заррин гулдӯзишуда; **каллапӯши кундал** тӯппии аз кундал дӯхташуда; **кал- лапӯши тос** тӯппии занонаи дӯхти махсуси доирашакл аз матои ҷилодори тос.

**КАЛЛАПӮШФУРӮШ** کلّه‌پوش‌فروش он ки тӯпиҳои гуногун мефурӯшад, тоқифурӯш.

**КАЛЛАПӮШФУРӮШӢ** کلّه‌پوش‌فروشی 1. амал ва кори каллапӯфурӯш. 2. ҷое, ки дар он тоқӣ ва тӯппиҳои гуногун фурӯхта мешавад.

**КАЛЛАХУШК** کلّه‌خشک *гуфт., маҷ.* бемағз, беақл.

**КАЛЛАҶАНГ** کلّه‌جنگ ҷанги калла ба калла.

**КАЛЛАҶУНБОН** کلّه‌جنبان 1. он ки бо сарҷунбонӣ ишора мекунад. 2. *маҷ.* калоншаванда ва обрӯманди деҳаву гузар. 3. *маҷ.* он ки аз рӯи хушомад ба гапи касон бо ишораи сар «бале-бале» мегӯяд; хушомадгӯй.

**КАЛЛАҶУНБОНӢ** کلّه‌جنبانی 1. сарҷунбонӣ. 2. *маҷ.* хушомадгӯёна бо ишораи сар тасдиқ кардани сухани касе.

**КАЛЛАШӮРБО** کلّه‌شوربا як навъи шӯрбо аз каллапоча ва шикамбаи гӯсфанду гов.

**КАЛМАСҶИД** کل‌مسجد масҷиди хурди назарногир.

**КАЛМУРҒ** کل‌مرغ мурғи мурдахӯр аз ҷинси каргас, ки сараш мӯй надорад.

**КАЛОБА** کلابه риштаи аз дук ба чарха печонда дастакарда; калоф, тӯбчаи ресмон; ◊ **ба чарху калобаи** *касе* **нигоҳ карда мондан** мӯҳтоҷ будан ба даромади ночизи касе; **сари калобаи худро гум кардан** чӣ кор кардани худро надонистан (*аз пешомади ногаҳонӣ ё шодӣ*); **сари калобаи кори худро ёфтан** сарриштаи кори худро пайдо намудан; чӣ кор кардани худро донистан.

**КАЛОБАРЕС** کلابه‌ریس коргари ресандаи калоба.

**КАЛОБАРЕСӢ** کلابه‌ریسی *исми амал аз* **калоба ресидан**.

**КАЛОБАТУН** کلابتن риштаи хеле борик аз тилло ва нуқра барои зардӯзӣ.

**КАЛОБАТУНӢ** کلابتنی аз калобатун дӯхташуда.

**КАЛОВА** کلاوه *ниг.* **калоба**.

**КАЛОҒ** کلاغ *ниг.* парандае бо минқори нисбатан баланду қавӣ, поҳо ва болҳои нерӯманд, дурпарвоз ва бо пару боли сиёҳ.

**КАЛОЖА** I کلاژه*кит., ниг.* **акка**.

**КАЛОЖА** II کلاژه *кит.* каҷчашм, аҳвал, олус.

**КАЛОЛ I** کلال фарқи сар, тораки сар.

**КАЛОЛ II** *а.* کلال хастагӣ, мондагӣ, шалпарӣ.

**КАЛОЛАТ** کلالت 1. *ниг.* **калом** II. 2. норавшании нутқ.

**КАЛОМ** *а.* کلام 1. сухан, гап, гуфтор. 2. илме, ки дар он аз эътиқодҳои динӣ баҳс карда мешуд; **каломи маҷид, каломи шариф** *д.* Қуръон; **хулласи (хулосаи) калом** кӯтоҳи гап, мухтасари гап, қисса кӯтоҳ, алқисса.

**КАЛОМӢ** کلامی *кит.* 1. *мансуб ва марбут ба* **калом**. 2. доно, донишманди бахши калом.

**КАЛОМУЛЛОҲ** کلام‌الله сухани Худованд, Қуръон.

**КАЛОН** کلان 1. ҳаҷман ва миқдоран бузург, азим: **калони калон, ҷӯи калон …; маблағи калон** пули зиёд; **роҳи калон** роҳи васеъ (-и одатан мошингард); **калон-калон қадам мондан** васеъ-васеъ қадам мондан; тез роҳ рафтан. 2. ба синни балоғат расида, ба воя расида; калонсол, солхӯрда: **одами калон, писари калон; калону хурд, хурду калон** бузургу майда, ҳама; ҳар хел, ҳар гуна: **калону хурд ҷамъ шуданд**. 3. *гуфт.* сардор, мансабдор (*ба ин маънӣ асосан дар шакли ҷамъ* калонҳо *ба кор бурда мешавад*). 4. аз рӯи вазифа, рутба ва унвон нисбат ба дигарон болотар: **лейте-**

**нанти калон, муаллими калон, муҳандиси калон, ходими калони илмӣ; вазифаи калон** амалу мансаби муҳим (масъул); **калон кардан** ба воя расонидан; тарбия кардан; **калон шудан** а) ба воя расидан; б) ба мансаб расидан, сардор шудан; **кори калон!** бисёр олӣ!, бисёр нағз!, айни муддао! (*дар мавриди таҳсин гуфта мешавад*); **калон кушодани чашм** дар тааҷҷуб афтодан, ҳайрон шуда мондан; **нафсро калон кардан** бисёр тамаъкор шудан.

**КАЛОНВОРОНА** کلانوارانه ба мисли калонҳо, калонҳо барин; бовиқор, босавлат.

**КАЛОНГАП** کلانگپ он ки гапро калон мезанад, лофзан, даҳанкалон.

**КАЛОНГАПӢ** کلانگپی лофзанӣ, даҳанкалонӣ; худситоӣ.

**КАЛОНГИР** کلانگیر он ки худашро калон метарошад, ҳавобаланд, мағрур.

**КАЛОНГИРӢ** کلانگیری мағрурӣ, ҳаво- баландӣ.

**КАЛОНГИРОНА** کلانگیرانه мағрурона, ҳавобаландона.

**КАЛОНЗОДА** کلانزاده фарзанди одами олимартаба; ашрофзода.

**КАЛОНИГАРӢ** کلانیگری мағрурӣ, худписндӣ, манманӣ; калонигарӣ кардан.

**КАЛОНӢ** کلانی 1. вазъ ва ҳолати калон, калон будан; калонсол будан, калонсолӣ. 2. сардорӣ, мансабдорӣ: **калонӣ кардан** а) ғуруру худнамоӣ кардан, худро калон гирифтан, савлату эътибори худро намоиш додан; б) васеъ ё дароз будан (-и либосе ба тани касе).

**КАЛОНКОР** کلانکار хурдсоле, ки чун калонсолон кор мекунад.

**КАЛОНПОЙ** کلانپای 1. он ки пояш калон аст. 2. *маҷ.* мансабдор; калонзода.

**КАЛОНСАР** کلانسر *ниг.* **каллакалон**.

**КАЛОНСОЛ** کلانسال ба сол бузург, солдида, бисёр умрдида (*нисбат ба касе*).

**КАЛОНСОЛӢ** کلانسالی калонсол будан, синни зиёд доштан.

**КАЛОНТАР** کلانتر 1. *дараҷаи қиёсии* **калон**. 2. *кит.* раиси маҳалла; сардор.

**КАЛОНТАРОШӢ** کلانتراشی *ниг.* **кало- нигарӣ**.

**КАЛОНХАРҶ** کلانخرج он ки исрофкорона хароҷот мекунад.

**КАЛОНҲАҶМ** کلانحجم он чи ки ҳаҷмаш калон бошад, бузургҳаҷм.

**КАЛОНҶУССА** کلانجثه тануманд, бузургҷусса, қавиҳайкал, дорои пайкари калон.

**КАЛОНҶУССАГӢ** کلانجثگی танумандӣ, бузургҷуссагӣ.

**КАЛОНШАВАНДА** کلانشونده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **калон шудан**. 2. шахси обрӯманд, мӯътабар; сардор, мансабдор.

**КАЛОНШАВӢ** کلانشوی (вақти) калон шудан, (айёми) ба воя расидан.

**КАЛОПЕСА** کلاپیسه без шудани (сафедии) чашм бо сабаби тарс ё ҳиссиёти дигар.

**КАЛОРИЯ** *лот.* کلاریه воҳиди миқдори гармӣ.

**КАЛОРИЯНОК** کلاریه‌ناک дорои миқдори зиёди калория, бокалория.

**КАЛОРИЯНОКӢ** کلاریه‌ناکی миқдори калорияҳо дар ягон моддаи ғизоӣ, ки мавҷудоти зинда аз истеъмоли он қувват мегирад, ғизонокӣ.

**КАЛОФ(А)** کلافه *кит., ниг.* **калоба**.

**КАЛОФКАШӢ** کلافکشی танобкашӣ, ҷои сохтмонро ба калоф кашида иҳота кардан.

**КАЛОФПЕЧ** کلافپیچ чун калова ба худ печида (*мас., мор*).

**КАЛОЧА** کلاچه **:гапу калоча** гапу хабари зиёдатӣ; *муқ.* **гапу гапча; гапу калоча кардан** овоза кардан; мавриди гуфтугузор қарор додан.

**КАЛПАТРА** کلپتره 1. беҳуда, бемаъниӣ. 2. гапи беҳуда, ҳарза, сафсата, ёва. 3. бетартиб, бесару сомон.

**КАЛПЕСА** کلپیسه *ниг.* **калтакалос**.

**КАЛСИЙ** *лот.* کلسی филизи нарми нуқратоб (*унсури химиявӣ*); оҳак.

**КАЛТА** کلته кӯтоҳ, думкӯтоҳ, думбурида; **калта**

**кардан** кӯтоҳ кардан, буридан; мухтасар кардан.

**КАЛТАДУМ** کلته‌دم думкӯтоҳ, думбурида.

**КАЛТАЗАБОН** کلته‌زبان он ки забонаш мегирад, тутила.

**КАЛТАК** کلتک чӯбдаст, таёқ; **калтак хӯрдан** бо калтак зада шудан; шаллоқ хӯрдан; **алифро аз калтак фарқ карда натавонистан** (*зарб.*) тамоман бесавод будан; нодони маҳз будан.

**КАЛТАКАЛОС** کلته‌کلاس *зоол.* навъе аз ҷонвари хазандаи борику дарозтанаи думдор, калпеса, чалпоса; сусмори хурд.

**КАЛТАКБАДАСТ** کلتک‌بدس *ниг.* **калтакдор**.

**КАЛТАКБОЗӢ** کلتک‌بازی 1. як намуди рақси қадимии тоҷикӣ. 2. бозии бачагона.

**КАЛТАКДОР** کلتک‌دار он ки калтак ба даст дорад, таёқбадаст.

**КАЛТАКИРО** کلته‌کرا ба кироя додани чорпоёни саворӣ барои сафар ё боркашӣ ба масофаи кӯтоҳ; **калтакиро кардан** чорпои саворӣ ё боркашро муваққатан ба киро гирифтан.

**КАЛТАККОРӢ** کلتک‌کاری **:калтаккорӣ кардан** задан ва ҷазо додан бо калтаккалтаккӯб.

**КАЛТАККӮБ** کلتک‌کوب *ниг.* **калтаккорӣ**.

**КАЛТАКХӮРӢ** کلتک‌خوری *исми амал аз* **калтак хӯрдан;** зада шудан бо калтак, шаллоқхӯрӣ.

**КАЛТАКЧА** کلتکچه калтаки хурд.

**КАЛТАМИЛ** کلته‌میل милтиқи кӯтоҳмил.

**КАЛТАПО(Й)** (کلته‌پا(ی он ки пойҳои кӯтоҳ дорад.

**КАЛТАПОЯ** کلته‌پایه он чи пояҳои кӯтоҳ дорад; мизи калтапоя.

**КАЛТАПӮСТИН** کلته‌پوستین пӯстини кӯтоҳ.

**КАЛТАРИШ** کلته‌ریش он ки риши кӯтоҳ дорад.

**КАЛТАФАҲМ** کلته‌فهم он ки ақли расо надорад, кундфаҳм, кундзеҳн.

**КАЛТАЧА** کلته‌چه либоси болопӯши занона аз бахмал ва дигар порчаҳои зарбофт (*пешкушодаи дарозиаш то зону*).

**КАЛӮШ** *р.* کلوش пойафзори бепошнаи резинии занона ё мардона, ки одатан бо маҳсӣ, мӯза *ва г.* мепӯшанд.

**КАЛӮШКӮҲНА** کلوش‌کوهنه калӯши кӯҳнаи дарида; **калӯшкӯҳна барин яла шуда мондани даҳан** ҳайрон шуда чӣ гуфтанашро надонистани касе.

**КАЛХОТ** کلخات *зоол.* парандаи вахшии чанголдор аз оилаи лочин, чӯчабарак.

**КАМ** کم 1. андак; *муқоб.* **зиёд, бисёр**. 2. ба нудрат, гоҳо, баъзан, гоҳ-гоҳ; кам омадан, кам ёфт шудан; **камаш** на камтар аз…; ақаллан, ҳадди ақалл, ҳеҷ набошад; **кам-кам** а) андак-андак; як каме, камтар; **кам-кам хӯр, ҳар дам хӯр** (*зарб.*); б) баъзан, гоҳо; ба нудрат; в) рафта-рафта, ба тадриҷ, оҳиста-оҳиста; **кам дар кам** хеле кам, ниҳоят кам (*миқдоран*); **каму беш** а) як каме, як миқдор; б) то андозае, то ҳадде, қисман; **каму кост** камбудӣ, норасоӣ; **кам баромадан** ба вазн, меъёр ва шумораи аслӣ нарасидан; **кам будан** норасо будан; ба дараҷаи пурра набудан; **кам дида шудан** чандон ба назар намоён набудан, зиёд вонахӯрдан; **кам додан** пурра надодан (*мас. музди касеро*); **кам задан** а) фурӯтанӣ кардан, хоксорӣ кардан, худро ҳақир шумурдан; б) *ниг.* **кам шумурдан; кам кардан** костан; **кам мондан** андак боқӣ мондан, зиёд набудан; **кам шудан (гаштан)** костан, нуқсон пайдо кардан; **кам шумурдан** назарногирона нигоҳ кардан, ҳақир шумурдан касеро, ба дараҷаи даркорӣ баҳо ва эътибор надодан; **даҳ дақиқа кам дувоздаҳ** ба дувоздаҳ даҳ дақиқа намерасад (*оид ба* вақту соат); **ду кам ҳафтод** ба ҳафтод ду намерасад, яъне шасту ҳашт (*одатан дар бораи синну сол мегӯянд*); **кам гирифтан** (*касеро*) *ниг.* **кам шумурдан**; **кам монда буд, ки**…, қариб ки…, қариб буд, ки…; **магар кам буд, ки…** ин ҳама кофӣ набуд магар…

**КАМАБР** کم‌ابر осмони ҷо-ҷо абрдори бебориш.

**КАМАДАД** کم عدد камшумор, ночиз.

**КАМАКАК** کمکک камтар, каме, андаке.

**КАМАҚЛ** کم‌عقل кӯтоҳақл, бефаросат, нодон, аблаҳ.

**КАМАҚЛӢ** کم‌عقلی кӯтоҳақлӣ, кутоҳандешӣ, бефаросатӣ; нодонӣ, аблаҳӣ.

**КАМАНД** کمند 1. арғамчини дарози як нӯгаш ҳалқадавакдор барои гирифтани сайд. 2. *маҷ.* дом; **дар каманд овардан** ба дом афтондан; ба даст даровардан. 3. *киноя аз* зулфи маҳбуба.

**КАМАНДАФКАН** کمندافکن 1. он ки барои гирифтани сайд ё душман каманд меандозад. 2. *маҷ.* дилбар, маҳбуба.

**КАМАНДДИДА** کمندديده 1. ба дом афтода. 2. *маҷ.* озмудшуда, таҷрибадор.

**КАМАНДЕША** کم‌انديشه кӯтоҳфикр, хом.

**КАМАНДЕШАГӢ** کم‌انديشگی кӯтоҳ- фикрӣ, хомӣ.

**КАМАР** کمر 1. миён. 2. миёни кӯҳ, тангнои кӯҳ. 3. нишебӣ, нишебии талу теппа, хамгашт. 4. ҳар чуқурие, ки дар миёни ягон чиз ба вуҷуд омадааст; **камари рӯд** (ҷӯи об) чуқурие, ки оби рӯд ё наҳр дар маҷрои худ кофтааст; **камар бастан** а) миёнбанд ба миён бастан; б) омода шудан ба иҷрои коре; азм кардан, қасди кореро кардан; **камари ҳиммат ба миён бастан** *киноя аз* сахт азму ирода кардан ба коре, дар коре эътимом намудан.

**КАМАРБАНД** کمربند тасмае, ки ба миён мебанданд, миёнбанд, яккабанд; **камарбанди ҳиммат ба миён бастан** *ниг.* **камари ҳиммат ба миён бастан**.

**КАМАРБАСТА** کمربسته 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **камар бастан**. 2. *маҷ.* омода, тайёр; азмкарда ба иҷрои коре.

**КАМАРБОРИК** کمرباريک миёнборик, нозукмиён (*сифати маҳбуба*).

**КАМАРВОР** کمروار 1. чун камар гирди (миёни) чизеро печонда гирифтан. 2. чун камари рӯд ё ҷӯи об; ғор барин.

**КАМАРГАҲ** کمرگه *ниг.* **камаргоҳ**.

**КАМАРГОҲ** کمرگاه 1. ҷое, ки камар баста мешавад, ҷои бастани миёнбанд. 2. камари кӯҳ, миёни кӯҳ. 3. нишебии талу теппа.

**КАМАРЗИШ** کم‌ارزش арзонбаҳо; *муқоб.* **гаронбаҳо**; камқадр, камаҳамият.

**КАМАРӢ** کمری *мансуб ба* **камар**; муносиби камар, ҷойгиранда дар гирди камар: **аслиҳаи камарӣ**.

**КАМАРЧА** کمرچه бандчаҳои кӯтоҳ дар ҷома ва куртаҳои қадима барои ба ҳам бастани ду тарафи (бари) ҷома, яктак *ва г.*

**КАМАРШИКАН** کمرشکن *маҷ.* кори сахти берун аз тавоноӣ; кор ё масъалаи бисёр душвор; миёншикан.

**КАМАҲАМИЯТ** کم‌اهميت он чи аҳамият ва арзиши чандон надорад.

**КАМАҲОЛӢ** کم‌اهالی ҳудуди ҷуғрофии аҳолии кам; камодам.

**КАМБАҒАЛ** کمبغل нодор, бенаво, фақир, камбизоат; қашшоқ; *муқоб.* **давлатманд**; **камбағалро аз болои уштур саг мегазад**. (*зарб.*); **иттифоқи камбағалон** *таър.* ташкилоти сиёсии меҳнаткашони деҳот дар давраиислоҳоти замин дар Осиёи Миёна (1918-1920).

**КАМБАҒАЛБАЧА** کمبغل‌بچه фарзанди одами камбағал ва қашшоқ.

**КАМБАҒАЛЗОДА** کمبغل‌زاده *ниг.* **камба- ғалбача**.

**КАМБАҒАЛӢ** کمبغلی бенавоӣ, нодорӣ, фақирӣ, эҳтиёҷмандӣ; эҳтиёҷ.

**КАМБАҒАЛНИШИН** کمبغل‌نشين ҷое, ки камбағалон манзил ва иқомат доранд; **маҳаллаи камбағалнишин** қисми камбағалнишини шаҳр.

**КАМБАҒАЛОНА** کمبغلانه фақирона, монанди бенавоёну қашшоқон, камбағалона зиндагӣ кардан.

**КАМБАҒАЛПАРВАР** کمبغل‌پرور дастгир, хайрхоҳ ва ҳомии камбағалон.

**КАМБАҒАЛШАВӢ** کمبغل‌شوی бечора шудан, бенавою фақир гаштан.

**КАМБАР** کمبر он чи бараш зиёд нест, паҳноияш кам аст; танг, борик; *муқоб.* **сербар**; **роҳи оҳани камбар** роҳи оҳане, ки фосилаи байни релсҳояш тангтар аз маъмулист.

**КАМБАХТ** کم‌بخت бетолеъ, он ки кораш кам омад мекунад.

**КАМБАҲО** کم‌بها *ниг.* **камарзиш**.

**КАМБИЗОАТ** کم‌بضاعت он ки молу асбобе ба қадри кифоя надорад, камбағал.

**КАМБИЗОАТӢ** کم‌بضاعتی камбизоат будан, камбағалӣ.

**КАМБИН** کم‌بین дорои биноии суст, он ки биниши заиф дорад, сустбин.

**КАМБИНӢ** کم‌بینی сусту заиф будани биноӣ, сустбинӣ.

**КАМБОВАР** کم‌باور он ки бовариаш ба одамон кам аст.

**КАМБОД** کم‌باد ҷое ё чизе, ки боди кам дорад, камшамол.

**КАМБОР** کمبار 1. дорои бори андак. 2. дорои ҳосили андак: **дарахти камбор**.

**КАМБОРИШ** کم‌بارش аз маъмул кам боридани барфу борон, кам будани миқдори боришҳо: **соли камбориш**.

**КАМБОРОН** کم‌باران соле, фасле ё моҳе, ки дар он борон кам меборад.

**КАМБОРОНӢ** کم‌بارانی *мансуб ба* **камборон**.

**КАМБУД** کم‌بود 1. нуқс, нуқсон. 2. *ниг.* **камомад**, **камӣ**.

**КАМБУДӢ** کم‌بودی нуқсон, норасоӣ.

**КАМБУРД** کمبرد дорои бурди кам, дорои масофаи кам, абзор ё таҷҳизоти техникие, ки тӯли парвозаш кам аст.

**КАМБӮЙ** کمبوی он чи ки бӯяш кам аст.

**КАМВАЗН** کم‌وزن ҷисме, ки вазни он сабук аст.

**КАМВАЗНӢ** کم‌وزنی *мансуб ба* **камвазн**; сабукӣ.

**КАМГАП** کم‌گپ он ки кам гап мезанад, камсухан, камгӯй; *муқоб.* **сергап**, **пургӯй**.

**КАМГАПӢ** کم‌گپی *мансуб ба* **камгап**.

**КАМГУНҶОИШ** کم‌گنجایش камҳаҷм, гунҷоишаш кам (*мас., зарф*).

**КАМГӮЙ** کم‌گوی *ниг.* **камгап**.

**КАМГӮШТ** کم‌گوشت он ки чандон фарбеҳ нест, газгӯшт; лоғар.

**КАМГӮШТӢ** کم‌گوشتی лоғарӣ, газгӯштӣ.

**КАМҒАЙРАТ** کم‌غیرت 1. он ки кӯшиши бисёр намекунад. 2. суст нашъунамо кардан (*нисбати растаниҳо*).

**КАМҒАЙРАТӢ** کم‌غیرتی камкӯшишӣ, сустӣ, камҳавсалагӣ.

**КАМҒИЗО** کم‌غذا 1. камхӯрок. 2. он чизе ё хӯрокие, ки моводи ғизоияш кам аст.

**КАМДАРАХТ** کم‌درخت ҷое, ки дарахти зиёд надорад.

**КАМДАРОМАД** کم‌درامد кор ё чизе, ки даромад ва фоидааш кам аст, даромадаш андак.

**КАМДАСТМОЯ** کم‌دستمایه он ки сармояи чандоне надорад.

**КАМДАХЛ** کم‌دخل *ниг.* **камдаромад**.

**КАМДИДОР** کم‌دیدار *ниг.* **камнамо**.

**КАМДИДАКОР** کم‌دیدکار корноозмуда, нопухтакор, камтаҷриба.

**КАМДИЛ** کم‌دل *маҷ.* камҷуръат, тарсу.

**КАМДОН** کم‌دان 1. *ниг.* **камдониш**. 2. он ки аз воқеаву рӯйдодҳо кам хабардор аст.

**КАМДОНИШ** کم‌دانش он ки дониши хуб надорад, камдон.

**КАМДОНИШӢ** کم‌دانشی надоштани дониши хуб, камдонӣ.

**КАМДОНӢ** کم‌دانی *мансуб ба* **камдон**.

**КАМДОШТ** کم‌داشت доштнокиаш начан- дон зиёд (*пӯшок*), пастсифат, сифаташ бад (*матоъ*).

**КАМЕ** کمی андаке, як қадре; камтар.

**КАМЕРА** *олм.* کمره 1. хоначаи хурди махсус барои коре, ҳуҷра. 2. қисми дарунии дастгоҳи суратгирӣ, ки ба он пластинка ё плёнка мегузоранд; **камераи киногирӣ** дастгоҳи хоси навор гирифтани филмҳо, дастгоҳи филмбардорӣ. 3. резини чархи мошин, велосипед ё тӯби футбол, ки ба он ҳаво пур карда мешавад.

**КАМЕРАВӢ** کمروی **:мусиқии камеравӣ** асари мусиқӣ (*аз қабили* дуэт, трио, соната, романс) барои дастаи хурди навозандагону ҳофизон; **оркестри камеравӣ** дастаи начандон зиёди навозандагон ва ҳофизон, ки дар он иҷрои ҳар қисм ба яке аз онҳо супорида мешавад.

**КАМЕРТОН** *олм.* کمرتان *мус.* асбоби филизии душохашакле, ки ҳангоми ҷӯр кардани созҳои мусиқӣ меъёри баландии садоро муайян мекунад.

**КАМЁБ** کمیاب *ниг.* **камчин**.

**КАМЁБӢ** کمیابی *ниг.* **камчинӣ**.

**КАМЁФТ** کم‌یافت *ниг.* **камчин**.

**КАМЗАБОН** کم‌زبان 1. *ниг.* **хомӯш**. 2. мутеъ, фармонбардор.

**КАМЗАДА** کم‌زده *кит., маҷ.* аз дин баргашта, аз роҳи дин мунҳарифшуда, гумроҳ.

**КАМЗАМИН** کم‌زمین деҳқоне ё маконе, ки замини корами кам дорад.

**КАМЗАМИНӢ** کم‌زمینی *мансуб ба* **камзамин**.

**КАМЗАН** کم‌زن *кит.* 1. он ки дар қимор ҳамеша бой медиҳад, бебурд. 2. *маҷ.* **камбахт**.

**КАМЗАРФ** کم‌ظرف камзарфият, ҷои камро ишғолкунанда, камгунҷоиш, камгиро.

**КАМЗАРФИЯТ** کم‌ظرفیت камгунҷоиш, дорои гунҷоиши кам; *маҷ.* касе, ки қобилият ва тавоноии шунидан ва қабул кардани суханони дигаронро надорад.

**КАМЗАРФИЯТӢ** کم‌ظرفیتی камзарфият будан.

**КАМЗАРФӢ** کم‌ظرفی камзарфиятӣ, камгунҷоишӣ.

**КАМЗӮЛ** کم‌زول як навъи либоси (*бештар мардонаи*) рӯпӯши гиребондор ва ду бараш тугмабанд.

**КАМЗӮЛЧА** کم‌زولچه 1. камзӯли беостини кӯтоҳ (*бештар занона*). 2. *дӯз.* қисми аз сина болои пироҳани занон, ки алоҳида дӯхта мечаспонанд, куртача.

**КАМЗӮР** کم‌زور камқувват, заиф, нотавон.

**КАМИҚТИДОР** کم‌اقتدار камқувват, қудраташ кам; иқтидораш паст: **трансформатори камиқтидор**.

**КАМИҚТИДОРӢ** کم‌اقتداری камқувватӣ, камқудратӣ.

**КАМИЛМ** کم‌علم он ки ба қадри кофӣ дониш надорад, саводаш кам аст.

**КАМИЛТИФОТ** کم‌التفات он ки нисбат ба касе эътино ё муҳаббат надорад.

**КАМИЛТИФОТӢ** کم‌التفاتی камилтифот будан, бемеҳрӣ.

**КАМИН I** کمین *кит.* 1. кам, андак. 2. *ниг.* **камина**.

**КАМИН II** *а.* کمین пинҳонгоҳе, ки дар он ба қасди ҳуҷум ё дастгир кардани душман ё сайд паноҳ шуда мешинанд; **камин гирифтан** паноҳ шуда истодан дар интизори дастгир кардани чизе ё касе; шинак гирифтан.

**КАМИНА** کمینه шахси гӯянда дар мавриди изҳори хоксорӣ нисбат ба худ мегӯяд; банда, ин ҷониб; фурӯтан, хоксор; **каминаи камтарин** ниҳояти хоксорӣ нисбат ба худ.

**КАМИНГАҲ** کمین‌گه *ниг.* **камингоҳ**.

**КАМИНГОҲ** کمین‌گاه ҷое, ки камин гирифта менишинанд.

**КАМИНВАР** کمین‌ور он ки дар камин нишастааст, камингир.

**КАМИНӢ** کمینی *марбут ба* **камин**.

**КАМИСТЕЪДОД** کم‌استعداد он ки қобилияташ суст аст, маҳорати паст дорад, каммаҳорат, камзаковат.

**КАМИСТЕЪМОЛ** کم‌استعمال он чи чандон роиҷу мустаъмал нест, доираи истифодааш маҳдуд аст.

**КАМИЯТ** *а.* کمیت андозае, ки метавон онро кам ё зиёд кард; андоза; миқдор; шумора; теъдод; *муқ.* **кайфият**.

**КАМӢ** کمی 1. кам будани чизе; *муқоб.* **зиёдӣ**, **бисёрӣ**: **камии об**. 2. камбудӣ, нуқсон; **камӣ доштан** а) нуқсон доштан, норасоӣ доштан; б) эҳтиёҷ доштан; **камӣ кардан** нарасидан, кам будан, басанда ва кофӣ набудан; **камӣ кашидан** камбуд доштан, эҳтиёҷ доштан; **дар ғояти камӣ будан** ниҳоят кам будан, хеле нодир будан.

**КАМКОР** کم‌کار он ки кору машғулияташ кам аст; *муқоб.* **серкор**; он ки маҳсули кораш андак мебошад.

**КАМКОРӢ** کم‌کاری камкор будан, кам маҳсулӣ; *муқоб.* **серкорӣ**.

**КАМҚАДР** كم‌قدر қимати паст доштан, обрӯи кам доштан; камбаҳо.

**КАМҚУВВАТ** كم‌قوّت он чи зӯру тавоноиаш зиёд нест; *муқоб*. **пурқувват**.

**КАМҚУВВАТӢ** كم‌قوّتی камзӯрӣ, нотавонӣ, сустӣ.

**КАММАДАНИЯТ** كم‌مدنیت он ки савияи маданияташ баланд нест.

**КАММАЗМУН** كم‌مضمون он чи мазмуну мундариҷааш норасо аст ё амиқ нест: **асари каммазмун, ҳикояи каммазмун**.

**КАММАНФИАТ** كم‌منفعت камфоида, камнафъ.

**КАММАОШ** كم‌معاش *ниг*. **каммузд**.

**КАММАСРИФ** كم‌مصریف камсарф, камистеъмол.

**КАММАҲОРАТ** كم‌مهارت камҳунар, камистеъдод.

**КАММАҲСУЛ** كم‌محصول камҳосил, камфоида, камкор.

**КАММАЪРИФАТ** كم‌معرفت камдон, камсавод, камдониш.

**КАММЕВА** كم‌میوه мева ё ҳосилаш кам (*олу ва дарахт, фасли сол ва г.*).

**КАММЕҲР** كم‌مهر дилсард, дилхунук, он ки нисбат ба касе меҳри зиёд надорад.

**КАММИҚДОР** كم‌مقدار *ниг*. **камшумор**.

**КАММОЯ** كم‌مایه дорои сармояи андак, камбаҳо, камарзиш, фурӯмоя.

**КАММУЗД** كم‌مزد кори ҳаққи заҳматаш кам, каммаош.

**КАММӮЙ** كم‌موی он ки мӯи сараш чандон зиёд нест; *муқоб*. **сермӯй**.

**КАМНАЗИР** كم‌نظیر он ки шабеҳ ва монандаш кам дучор мешавад; бемисл.

**КАМНАМАК** كم‌نمک хӯроки намакаш кам, ширнамак.

**КАМНАМО** كم‌نما он ки ба ҷое кам меояд; он ки кам вомехӯрад: **камнамо будан (шудан)** дар ҷое кам зоҳир шудан, ба ҷое кам рафтуой доштан; бедарак шудан.

**КАМНАМОӢ** كم‌نمائی камнамо будан.

**КАМНАФЪ** كم‌نفع *ниг*. **камфоида**.

**КАМНУР** كم‌نور камрӯшанӣ; хира; қувваи биноияш суст (*оид ба* чашм).

**КАМОБ** كم‌آب ҷӯй ё рӯде, ки оби он зиёд нест; мавзее, ки дар он оби равон кам мебошад, маҳалле, ки аз об танқисӣ мекашад. 2. мевае, ки об (шира)-аш кам аст.

**КАМОБӢ** كم‌آبی камии об, кам будани об; нарасидани об.

**КАМОБШАВӢ** كم‌آبشوی кам шудани об, нарасидан, танқисии об.

**КАМОВОЗ** كم‌آواز он ки ё он чи овозаш пасту ношунаво аст.

**КАМОДАМ** كم‌آدم ҷое, ки нуфуси он кам аст, *муқоб*. **сернуфус**; ҷое, ки рафтуомади одамон кам аст.

**КАМОЗОР** كم‌آزار он ки ба дигарон озоре нарасонад, раҳмдил.

**КАМОЗОРӢ** كم‌آزاری камозор будан.

**КАМОЛ I** كمال 1. пуррагӣ, тамомият, мукаммал. 2. нашъунамо, рушд; тараққӣ; **аз камоли…** аз ниҳояти…, аз ғояти…; **бо камоли эҳтиром** бо эҳтироми тамом, бо ниҳояти эҳтиром; **камол ёфтан** ба воя расидан; мукаммал шудан, комил шудан; **ба камол расидан** ба воя расидан; соҳиби фазлу одоб шудан, комил шудан; **номаи камол** ҳуҷҷати расмӣ дар бораи хатми мактаби миёна, аттестат.

**КАМОЛ II** كمال *бот*. растании худрӯи кӯҳӣ, ки аз шираи пояи он дору тайёр мекунанд.

**КАМОЛНОМА** كمال‌نامه *ниг*. **нома(-и камол)**.

**КАМОЛОТ** كمالات *ҷ*. **камол I**.

**КАМОМАД** كم‌آمد миқдоре, ки аз баркаш ё миқдори аслии чиз кам омада бошад (*асосан пул*): **камомад кардан**.

**КАМОМАДА** كم‌آمده он чи дар вақти ҳисоб кам баромадааст.

**КАМОН** كمان 1. яроқи қадимаи тирандозӣ, ки

аз чӯби хамидаи ду нӯгаш бо зеҳ тарангбаста иборат мебошад; **камони абрӯ** хами абрӯ, тоқи абрӯ; **камони Рустам** қавси қузаҳ, тиру камон. 2. *нуҷ.* бурҷи Қавс.

**КАМОНА** کمانه 1. ҳар чизи ба камон монанд. 2. олати камонмонанди дуредгарон, харротон ва наддофон, ки дар касби худ кор мефармоянд.

**КАМОНАБРӮ** کمان‌ابرو он ки абрӯи хамидаи камоншакли зебо дорад (*сифати маҳбуба*).

**КАМОНАК** کمانک 1. камони хурд. 2. *киноя аз* қади хамида.

**КАМОНАНДОЗ** کمان‌انداز *ниг.* **камонвар**.

**КАМОНАНДОЗӢ** کمان‌اندازی *ниг.* **камонварӣ**.

**КАМОНБИНӢ** کمان‌بینی он ки бинии калони кӯҳондор дорад.

**КАМОНВАР** کمان‌ور тирандоз аз камон, камондор, камонандоз.

**КАМОНВАРӢ** کمان‌وری тирандозӣ аз камон, камонандозӣ, камонкашӣ.

**КАМОНВОР** کمان‌وار чун камон, ба монанди камон; хамидашакл, кач.

**КАМОНГАР** کمان‌گر *ниг.* **камонсоз**.

**КАМОНГАРӢ** کمان‌گری *ниг.* **камонсозӣ**.

**КАМОНГИР** کمان‌گیر 1. камондори бомаҳорат, тирандози моҳир. 2. лақаби Ораш ном паҳлавони Эрони қадим, ки мувофиқи афсона тири аз Омул партофтааш ба Марв расидааст.

**КАМОНГУРӮҲА** کمان‌گروهه *кит.* 1. камоне, ки бо он гулӯлаҳои гилӣ ва ё санг мепартофтаанд. 2. гулӯла ё мӯҳраҳои гилин, ки барои андохтан аз камонгурӯҳа истифода мегардид.

**КАМОНГӮША** کمان‌گوشه 1. гӯшаи камон. 2. гӯшаи камонмонанди чизе.

**КАМОНҒӮЛАК** کمان‌غولک 1. *кит.* камони калоне, ки дар ҷангҳои қадим бо он ба тарафи душман санг меандохтанд. 2. *гуфт.* **камонкашаки резиндори бачагона**.

**КАМОНДОР** کمان‌دار он ки дар даст камон дорад, мусаллаҳ бо камон.

**КАМОНӢ** کمانی чун камон, камонвор; камоншакл.

**КАМОНКАШ** کمان‌کش *ниг.* **камонвар**.

**КАМОНКАШӢ** کمان‌کشی *ниг.* **камонварӣ**.

**КАМОНМӮҲРА** کمان‌مهره *ниг.* **камонгурӯҳа**.

**КАМОНПОЙ** کمان‌پای *ниг.* **качпой**.

**КАМОНСОЗ** کمان‌ساز *кит.* он ки камон месозад, созандаи камон, устои созандаи камон.

**КАМОНСОЗӢ** کمان‌سازی амал ва кори камонсоз; ҷой ва маҳали камонсозӣ.

**КАМОНХОНА** کمان‌خانه *кит.* ҷои нигаҳдории камон, ғилофи камон, камонгӯша.

**КАМОНЧА** کمانچه 1. *шакли тасгири* **камон**; камони хурд. 2. олати камоншакл барои навохтани ғижжак, ки ба ду нӯгаш мӯйҳои думи асп таранг кашида шудааст. 3. *мус.* асбоби тории аз ғижжак хурдтар.

**КАМОНҶӮЛА** کمان‌جوله ҷое, ки дар он камон гузоранд, ғилофи камон.

**КАМОНШАКЛ** کمان‌شکل ба монанди камон, ба шакли камон; хамидашакл.

**КАМОС** کماس *кит.* кӯзаи гардандарози сафолини шикампаҳн.

**КАМОСА** کماسه *ниг.* **камос**.

**КАМПАЛ** کمپل матои мӯинаи махсус *ва г.*, ки ҳамчун ҷойпӯш, кӯрпа ё палос кор фармуда мешавад: **кампали мӯина, кампали ресмонӣ**.

**КАМПАХТА** کم‌پخته он чи пахтаи зиёд надорад: **кӯрпаи кампахта**.

**КАМПАШМ** کم‌پشم он чи пашми андаке дорад: **гӯсфанди кампашм**.

**КАМПИР** کمپیر пиразан, зани солхӯрда ва фартут: **чолу кампир** пирмарду пиразан.

**КАМПИРГУЛАК** کمپیرگلک *ниг.* **марвак**, **мармарак**.

**КАМПИРОНА** کمپیرانه монанди кампир, рафтор ва кору кирдори ба сони солхӯрдагон.

**КАМПУЛ** کم‌پول он ки ба қадри кифоя пул надорад, тангдаст, камбизоат.

**КАМПУЛӢ** کم‌پولی кампул будан, тангдастӣ,

нодорамӣ, камбизоатӣ.

**КАМРАВҒАН** کم‌روغن он чи равғанаш ба қадри кифоя набошад: **оши камравған**.

**КАМРАВУОЙ** کم‌رووآی ҷое, ки дар он рафтуомад зиёд нест: **роҳи пиёдагарди камравуой**.

**КАМРАҒБАТ** کم‌رغبت он ки майлу хоҳиши кам дорад, камшавқ.

**КАМРАҒБАТӢ** کم‌رغبتی майлу хоҳиши кам доштан, камшавқӣ.

**КАМРАНГ** کم‌رنگ он чӣ рангаш бенур аст, он чи рангаш баланд намебошад.

**КАМРИШ** کم‌ریش он ки риши кам дорад; *муқоб.* **серриш**.

**КАМСАБРӢ** کم‌صبری камтоқатӣ.

**КАМСАВОД** کم‌سواد он ки саводи казоӣ надорад, чаласавод.

**КАМСАВОДӢ** کم‌سوادی саводи казоӣ надоштан, чалласавод.

**КАМСАМАР** کم‌ثمر камҳосил, камфоида.

**КАМСИН(Н)** کم‌سن *ниг.* **камсол**.

**КАМСИН(Н)УСОЛ** کم‌سن‌وسال *ниг.* **камсол**.

**КАМСОЛ** کم‌سال камсин, хурдсол, дорои синну соли кам.

**КАМСОЛӢ** کم‌سالی хурдсол будан, камсиннӣ.

**КАМСОН** کم‌سان *кит.* навъи матоъ ва порчаи абрешимии сабзранг.

**КАМСУХАН** کم‌سخن *ниг.* **камгап**.

**КАМСУХАНӢ** کم‌سخنی *мансуб ба* **камсухан**.

**КАМТАЛАБ** کم‌طلب ба чизи андак қонеъ будан, талаби зиёд надоштан.

**КАМТАР** کمتر 1. *дараҷаи қиёсии* **кам**; каме, андаке: **дар ҳамин ҷо камтар шинем**. 2. ҳақир, назарногир; **душманат гар пашша бошад, камтар аз филаш мадон** (*зарб*).

**КАМТАРАДДУД** کم‌تردّد 1. *кит.* ҷое, ки дар он рафтуомад кам аст, ҷои камҳаракат (*мас. кӯча*). 2. он ки дар пайи чизе кам саъй мекунад, камташвиш.

**КАМТАРИН** کم‌ترین 1. *дараҷаи олии* **кам**; чизи бисёр кам нисбат ба чизҳои дигар, андактарин. 2. камқадр, камэътибор (*дар мавриди изҳори шикасти нафс шахси гӯянда дар ҳаққи худ мегӯянд*); *ниг.* **камина (-и камтарин)**.

**КАМТАҶРИБА** کم‌تجربه он ки таҷрибаи казоӣ надорад.

**КАМТАҶРИБАГӢ** کم‌تجربگی камтаҷриба будан, дар коре малакаи лозимма надоштани кас.

**КАМТАШВИШ** کم‌تشویش он чи ташвишу заҳматаш зиёд нест.

**КАМТАЪСИР** کم‌تأثیر он чи таъсири зиёд надорад.

**КАМУБЕШ** کم‌وبیش каме, андаке, камутум.

**КАМУКОСТ** کم‌وکاست костагиҳо.

**КАМУМР** کم‌عمر кӯтоҳумр, бебақо.

**КАМУТУМ** کم‌وتم *гуфт.* каму беш: **камутум бохабар будан**.

**КАМФАРЗАНД** کم‌فرزند он ки фарзанди кам дорад.

**КАМФАРОСАТ** کم‌فراست камфаҳм, камақл.

**КАМФАҲМ** کم‌فهم камақл, камшуур, бефаросат.

**КАМФОИДА** کم‌فائده он чи суди чандоне надорад.

**КАМХАРҶ** کم‌خرج 1. он чи хароҷот ва масс рафи зиёд наметалабад. 2. он ки сарфаҷӯёна кор мекунад; **камхарҷи болонишин** чизи арзони нағз.

**КАМХИРАД** کم‌خرد камақл; камтаҷриба, камдониш.

**КАМХИРАДӢ** کم‌خردی камхирад будан, камдонишӣ, камақлӣ.

**КАМХОБ** کم‌خواب он ки хобаш зиёд нест, он ки зиёд хоб намекунад.

**КАМХОБӢ** کم‌خوابی камхоб будан; бехобӣ; **камхобӣ кашидан** зиёд хобида натавонистан, аз хоб сер нашудан.

**КАМХОР** کم‌خوار *кит., ниг.* **камхӯр**.

**КАМХОРА** کم‌خواره *кит., ниг.* **камхӯрок**.

**КАМХОРАГӢ** کم‌خوارگی *ниг.* **камхӯрӣ**.

**КАМХУН** کم‌خون он ки хун дар баданаш аз миқдори муайян кам аст.

**КАМХУНӢ** کم‌خونی ҳолати беморӣ ба сабаби кам шудани миқдори хун дар бадан, ки дар натиҷаи нарасидани эритротсит ва гемоглобин дар хун ва бо таъсири бемориҳои дигар рӯй медиҳад.

**КАМХӮР** کم‌خور камхора, он ки ғизои кам мехӯрад, камхӯрок.

**КАМХӮРӢ** کم‌خوری камхӯрокӣ, хӯроки кам хӯрдан, бо хӯроки андак иктифо кардан.

**КАМХӮРОК** کم‌خوراک он ки бо андак хӯрок сер мешавад, камхӯр; *муқоб.* **пурхӯр**.

**КАМХӮРОКӢ** کم‌خوراکی камхӯрӣ, камхорагӣ.

**КАМҲАВОС** کم‌حواس фаромӯшкор.

**КАМҲАВОСӢ** کم‌حواسی камҳавос будан, фаромӯшкорӣ.

**КАМҲАВСАЛА** کم‌حوصله он ки ба кор майлу хоҳишаш кам аст; он ки зуд аз кор дилгир мешавад; камрағбат; бетоқат, беқарор, камтаҳаммул, бесабр.

**КАМҲАВСАЛАГӢ** کم‌حوصلگی камҳавсала будан; майлу хоҳиши кам доштан; бетоқатӣ, беқарорӣ, бесабрӣ, камрағбатӣ.

**КАМҲАРАКАТ** کم‌حرکت 1. он чи кам ҳаракат мекунад, сустҳаракат; *муқоб.* **серҳаракат**. 2. *маҷ.* кам кӯшиш кардан; камрағбат, камҳавсала.

**КАМҲАРАКАТӢ** کم‌حرکتی 1. кам ҳаракат кардан, сустҳаракатӣ. 2. *маҷ.* камҳавсалагӣ, камғайратӣ, камрағбатӣ.

**КАМҲАРОРАТ** کم‌حرارت дорои гармо ва дамои кам.

**КАМҲИММАТ** کم‌همّت ҳиммати кам нишон додан дар иҷрои коре, камирода.

**КАМҲИММАТӢ** کم‌همّتی камҳиммат будан; ба андозаи лозимӣ кӯшиш накардан.

**КАМҲИС(С)** کم‌حس ҳиссиёти кам доштан.

**КАМҲОСИЛ** کم‌حاصل он чи ҳосилаш зиёд нест: **замини камҳосил, зироати камҳосил**.

**КАМҲОСИЛӢ** کم‌حاصلی ҳосили кам (*оид ба* замини зироат, мева).

**КАМҲОФИЗА** کم‌حافظه он ки қувваи ҳофизааш суст аст ва ҳар матолибро дар хотир гирифта наметавонад ё зуд фаромӯш мекунад.

**КАМҲУНАР** کم‌هنر камистеъдод, дорои ҳунари кам.

**КАМЧИЗ** کم‌چیز *ниг.* **камбизоат**.

**КАМЧИН** کم‌چین ба осонӣ ёфтнашаванда.

**КАМЧИНӢ** کم‌چینی кам ёфт шудани чизе, фаровон ё дастрас набудани чизе, нодир будани чизе.

**КАМҶИЛО** کم‌جلا он чи сайқал ва пардозаш кам аст, камдурахш.

**КАМҶУРЪАТ** کم‌جرأت камҷасорат, тарсончак, тарсу.

**КАМШАВӢ** کم‌شوی кам шудани андоза, ҳаҷм ва шумораи чизе: камшавии об.

**КАМШИР** کم‌شیر шири кам дошта (*мас., гов*).

**КАМШИРА** کم‌شیره меваe, ки ширааш ба дараҷаи кофӣ нест.

**КАМШУМОР** کم‌شمار ададан кам, миқ- доран начандон зиёд, каммиқдор, камистеъмол, камистеъдод.

**КАМШУМОРӢ** کم‌شماری 1. кам будани миқдори чизе, ададан зиёд набудани чизе. 2. кам шумурдан, ба назари эътибор нагирифтан, ҳақир шуморидан касеро.

**КАМШУУР** کم‌شعور он ки шууру фаросаташ кофӣ нест, камақл, камидрок.

**КАМЪИЁР** کم‌عیار камарзиш, камбаҳо, бисёр кам (*оид ба филизоти қиматбаҳо*).

**КАМЭЪТИБОР** کم‌اعتبار 1. касе ё чизе, ки ба он эътибор ё аҳамияти кам медиҳанд. 2. он ки ба касе ё чизе кам таваҷҷӯҳ мекунад.

**КАМЭЪТИБОРӢ** کم‌اعتباری 1. камқадрӣ. 2. беаҳамиятӣ.

**КАМЭЪТИҚОД** کم‌اعتقاد 1. он ки эътиқод ё бовариаш нисбати чизе ё касе андак аст. 2. он ки ба дину оин боварии кам дорад.

**КАМЭЪТИНО** کم‌اعتنا он ки ба чизе ё касе кам

тавачҷӯҳ мекунад; камаҳамият нисбат ба чизе ё касе.

**КАМЭЪТИНОӢ** کم‌اعتنائی андак тавач ҷӯҳ кардан; аҳамияти кам додан, ба касе ё чизе.

**кан** کن 1. *асоси замони ҳозира аз* масдари *феъли* **кандан**. 2. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маъноҳои* кананда: **хоркан, чоҳкан, қабркан**, маҳал ва ҷои баровардани чизе: **рахткан, ҷомакан, кафшкан,** кандашуда: **решакан, сангкан**.

**КАНА** کنه *зоол.* ҳашарае, ки бо макидани хуни ҳайвонот, парандагон ва шираи растаниҳо зиндагонӣ мекунад, баъзе намуди он барои инсон ҳам хавфнок аст; **кана задан** пур шудани бадан (-и ҳайвон ё паранда) аз кана; **кана барин часпидан** *мач.* ба чизе сахт часпидан; бо коре сахт андармон шудан.

**КАНАБ** کنب 1. *бот.* гиёҳи бангдона, ки аз торҳои танаи он ресмон мебофанд ва коғаз месозанд. 2. таноби аз тори канаб бофташуда.

**КАНАБӢ** کنبی риштаи аз тори канаб бофташуда.

**КАНАДОНА** کنه‌دانه *бот.* растание, ки аз донаҳои он равғани гарчак (карчак) ҳосил мешавад, беданҷир, канакунҷид: **равғани канадона**.

**КАНАЗАДА** کنه‌زده *сифати феълии асоси замони гузашта аз* **кана задан**; *ниг.* **кана (каназада**).

**КАНАКУНҶИД** کنه‌کنجید *ниг.* **канадона**.

**КАНАЛ** *лот.* کنل 1. оброҳаи сунъӣ барои равон сохтани об бо мақсади обёрӣ, тавлиди нерӯи барқ, киштигардӣ *ва г.* 2. хати робита ва мухобира: **канали якуми телевизиони Душанбе**.

**КАНАЛИЗАТСИОНӢ** کنلیزتسیانی *мансуб ба* **канализатсия**: **қубурҳои канализатсионӣ**.

**КАНАЛИЗАТСИЯ** *лот.* کنلیزتسیه шабакаи лӯлаҳои зеризаминӣ ва таҷҳизоти дигар барои гузаронидани обҳои ифлоси маҳалҳои маскунӣ.

**КАНАЛКОБӢ** کنل‌کابی кандани замин барои канал сохта ҷорӣ кардани об.

**КАНАЛКОВ** کنل‌کاو он ки барои сохтани канал заминро меканад.

**КАНАМОНАНД** کنه‌مانند мисли кана, канавор, шабеҳи кана.

**КАНАХОНА** کنه‌خانه *таър.* яке аз зиндонҳои торику рутубатнок дар аморати Бухоро.

**КАНАШТУ(К)** کنشتو(ک) *кит., бот.* гиёҳе, ки бо бехи он ҷомашӯӣ мекарданд, ушнон.

**КАНБУР(А)** کنبور(ه) *кит.* ҳила, макр, фиреб.

**КАНДА** کنده 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **кандан; канда-канда** а) бурида-бурида, қатъ карда-қатъ карда; б) фосиладор: **овози канда-кандаи ӯ…; канда-канда гирифтан** ҷудо карда гирифтан; **канда партофтан** чизеро аз бех баровардан, кашида партофтан; **канда шудан** а) кофта шудан (-и чоҳ, ҷӯй); б) қатъ шудан, бурида шудан, канда шудани риштаи дӯстӣ. 2. чуқурии дастӣ кофташуда, хандақ; **канда набудани даст аз кор** ҳама вақт машғули кор будан; **кӯки чашми** *касе* **канда шудан** бисёр интизор шудан, сахт интизорӣ кашидан; **пои мардум канда шуд** рафтуои мардум кам ё қатъ шуд.

**КАНДАГӢ** کندگی *шакли дигари сифати феълии замони гузашта аз* **кандан**; ◊ **кандагию гирифтагӣ** *гуфт.* тамоман монанд (будан) ба касе ё чизе.

**КАНДАК** کندک *ниг.* **канда** 2.

**КАНДАКОР** کندکار наққоше, ки чӯб, санг, оҳан ва дигар чизҳои сахтро канда ё кофта дар онҳо нақш мебарорад, ҳаккок.

**КАНДАКОРӢ** کندکاری наққошӣ дар чӯбу санг, гаҷу устухон *ва г.,* ҳаккокӣ; **дари кандакорӣ** даре, ки дар он нақшу нигорҳо канда шудааст.

**КАНДАН** کندن 1. кофтан, ҳафр кардан, кофта чуқур ё ковок кардан; кофта гирифтан (*мас. заминро*); **чоҳ кандан** а) заминро кофта чуқур кардан барои баровардани об; б) *киноя аз* қасди бад кардан. 2. ҷудо кардан; чида гирифтан (*мас., ҳосили дарахтеро*): **гул кандан, харбуза кандан, ангур кандан, себ кандан**. 3. чизи дӯхташударо аз чокаш ҷудо кардан. 4. гусехтан, пора кардан: **гов арғамчинро канд**. 5. кофта ё тарошида нақш баровардан дар рӯи санг, оҳан, чӯб *ва г.,* ҳак кардан. 6. харо-

шидан, ханҷол кардан; **ангишт кандан** кофта баровардани ангиштсанг аз кон, истихроҷи ангиштсанг; **дандон кандан** аз вора берун овардани дандон, дандон кашидан; **пӯст кандан** а) ҷудо кардани пӯсти бадани гову гӯсфанди кушташуда; б) бо корд ё чизи дигари дамтез гирифта партофтани пардаи беруни чизе, пок кардани пӯчоқи чизе (*мас., пиёзу картошка, себу шафтолу ва г.*); **алоқаро кандан** қатъи робита кардан, алоқаро буридан аз касе; **дил кандан** *ниг.* **дил**; **ранги** *касе* **кандан** якбора тағйир ёфтани ранги рӯи касе, ранги рӯи касе паридан; **умедро кандан** ноумед шудан, қатъи таваққӯъ кардан; **ҷон кандан** а) дар талвосаи пеш аз марг будан, дар ҳолати назъ будан; б) *маҷ.* аз ҳад зиёд меҳнат кардан, зиёд кӯшиш кардан (*барои анҷоми коре*); **аз бун кандан** *чизеро* тамоман несту нобуд кардан, решакан намудан; **кӯҳ бо нохун кандан** кори басо душвореро ба ҷо овардан; **чоҳ (чаҳ) ба сари роҳи** *касе* **кандан** дар сари роҳи касе офату хатаре ба вуҷуд овардан; қасди бад кардан; **ҳуш кандан** дар мавриди сахт ба ҳайрат афтодан, чӣ кор кардани худро надониста мондан гуфта мешавад.

**КАНДАНӢ** کندنی *сифати феълии замони оянда аз* **кандан; канданиҳои фоиданок** моддаҳои ғайриорганикӣ (*аз қабили* сангҳои қиматбаҳо, филизот, нафт, газ), ки аз конҳо кофта бароварда мешаванд.

**К-АНДАР** کندر *шакли кӯтоҳшудаи* **ки андар**.

**КАНДИР** کندیر 1. *бот.* як намуди растании нахдор, ки бештар дар соҳили дарёҳо ва канори чашмаҳо мерӯяд. 2. матои дуруште, ки аз ресмони ин растанӣ бофта шудааст.

**КАНДИРӢ** کندیری аз ресмони кандир бофташуда: **пешгираки кандирӣ**.

**КАНДУ** کندو 1. қуттии аз тахта сохташуда барои парвариши занбӯри асал. 2. зарфи калони хуммонанд барои нигоҳ доштани ғалладона ва орд.

**КАНДУК** کندوک *лаҳҷ., ниг.* **канду**.

**КАНДУКӮБ** کندوکوب *киноя аз* ташвишу беқарорӣ.

**КАНДУРА** کندره суфра, дастархон; суфраи чармӣ.

**КАНДУРӢ** کندری *ниг.* **кандура**.

**КАНЗ** کنز *кит. муарраби* ганҷ, хазина.

**КАНИЗ** کنیز *кҳн.* зан ё духтари барои хизмат харидашуда (зархарид); хизматгорзан.

**КАНИЗАК** کنیزک *шакли тасғири* **каниз;** хизматгордухтар, ғуломдухтар.

**КАНИЗӢ** کنیزی каниз шудан; хизматгорӣ (*оид ба зан*); **ба канизӣ қабул кардан** *киноя аз* касеро ба занӣ гирифтан.

**КАНИСА** *а.* کنیسه *кит.* ибодатхонаи насрониён ва махсусан яҳудиён.

**КАНИФОЛ** *лот.* کنیفال моддаи шишамонанди зарди сурхчатоби зудшикан, ки аз шилми дарахтони сӯзанбарг мегиранд.

**КАНӢ** کنی *гуфт.* 1. *пурсишҷонишини* куҷо?, чӣ шуд?, **канӣ**, **бародарат куҷост?** 2. ҳиссача (-и ифодакунандаи хоҳишмандӣ ва водор кардан ба коре), ку.

**КАННОС** *а.* کنّاس *кҳн.* 1. он ки хасу хошоки ҳавлию кӯчаҳоро рӯфта мекашонд, рӯбанда, ахлоткаш. 2. *маҷ.* ҷаллод, қотил.

**КАНОНДАН** کناندن *тарзи бевоситаи* **кандан**; ковондан: **ҷӯй канондан**.

**КАНОР** کنار 1. соҳил, лаби об. 2. паҳлу; гӯшаи ҳар чиз; тараф, ҷониб; сарҳади ягон ҷой; **гӯшаю канор** нуқтаҳои дури ҷое, ҷойҳои дурафтода ва дурдаст; **канор доштан** интиҳо доштан: **муҳаббати ӯ канор надошт; канор будан** дур будан, дар гӯшаи ҷое будан; **канор баромадан** а) ба соҳил баромадан; б) ба хориҷи ҷое баромадан; аз доираи чизе (коре) берун шудан; **худро ба канор кашидан** дур шудан, дурӣ гузидан. 3. бар, бағал, оғӯш; **канор кушодан** оғӯш кушодан; **ба канор бардоштан** ба бағал гирифтан; **ба канор гирифтан** *касеро* ба оғӯш гирифтан; ба истиқболи касе баромадан.

**КАНОРА** کناره 1. *ниг.* **канор** 1,2. 2. бофтаи тасмамонанд, ки ба ҳошияи либосҳо медӯзанд.

**КАНОРАГИР** کناره‌گیر 1. он ки аз ҷанҷолу ғалоғула худро ба як сӯ мекашад. 2. он ки аз коре даст кашида, гӯшанишинӣ мекунад;

гӯшанишин.

**КАНОРАГИРӢ** كناره‌گيرى канора (ихтиёр) кардан, гӯшанишин шудан, гӯшанишинӣ.

**КАНОРАДОР** كناره‌دار канора доштани чизе; ҳошиядор.

**КАНОРАНГ** كنارنگ 1. ҳаким, валӣ. 2. маъмури сарҳад, марзбон.

**КАНОРАҶӮӢ** كناره‌جوئى *ниг.* **канорагирӣ**.

**КАНОРАҶӮЙ** كناره‌جوى *ниг.* **канорагир**.

**КАНОРӢ** كنارى он чи дар канори (*дар сарҳади*) ягон ҷой воқеъ аст.

**КАНСЛЕР** *олм.* كنسلر унвони сарвазир дар баъзе мамлакатҳои Ғарб.

**КАНТАТА** *ит.* كنتته *мус.* суруди умумии пуртантана бо ҳамовозии оркестр.

**КАНУР I** كنور *кит.* хуми калон барои нигаҳдории ғалла.

**КАНУР II** كنور *кит.* фиреб, макр, найранг.

**КАНУРИДАН** كنوريدن *кит.* фиреб кардан, қаллобӣ кардан.

**кап** کپ *асоси замони ҳозира аз* **капидан**.

**КАПА** کپک 1. навъи хосе аз пӯпанак, ки бештар болои нону дигар навъҳои хӯ- рокиҳои хамириро зер мекунад, мағор. 2. беарзиш, паст.

**КАПАКЗАДА** کپک‌زده пӯпанакзада, мағоргирифта; **нони капакзада** нони мағоргирифта.

**КАПАНАК** کپنک *кӯн.* либоси пашмини кӯтоҳи беостини дарвешон ва чӯпонон; гуппича.

**КАПАНАКПӮШ** کپنک‌پوش он ки либоси намадӣ ба тан дорад.

**КАПАР** گپر *кит.* каппа, хонаи аз наю қамиш сохташуда.

**КАПЕЛЛА** *лот.* کپلّه 1. ибодатхонаи хурди католикҳо. 2. хори сарояндагон; дастаи муттаҳидаи ҳофизон ва навозандагон дар баъзе кишварҳо.

**КАПИДАН** کپيدن 1. рабудан, дуздидан. 2. қапидан.

**КАПИЛЛЯР** *лот.* کپيلير 1. найи сӯрохтанг. 2. *биол.* раги бориктарини мағзи бофтаҳои одаму ҳайвонот, мӯйраг.

**КАПИЛЛЯРӢ** کپيليرى *мансуб ба* **капилляр**; **раги капиллярӣ** раги бориктарини хунгузар.

**КАПИТАЛ** *фр.* کپيتل *ниг.* **сармоя**.

**КАПИТАЛИЗМ** *фр.* کپيتليز сохти ҷамъиятӣ, ки дар он воситаҳои истеҳсолот моликияти сармоядорон аст ва аз ин рӯ меҳнати кироя истисмор карда мешавад; *ниг.* **сармоядорӣ**.

**КАПИТАЛИСТ** *фр.* کپيتليست *ниг.* **сармоядор**.

**КАПИТАЛИСТӢ** کپيتليستى *ниг.* **сармоядорӣ**.

**КАПИТАН** *фр.* کپيتن 1. яке аз рутбаҳои афсарӣ дар артиш. 2. сардори киштиронон, нохудои киштӣ. 3. сардори дастаи варзишгарон: **капитани дастаи яккачини Тоҷикистон**

**КАП-КАБУД** کپ‌کبود *гуфт.*, *ниг.* **каб-кабуд**.

**КАППА I** کپّه хаймаи муваққатии аз латта ё бӯрё сохташуда дар сари кишт, чайла, коза; ◊ **каппаи** *касе* **сӯхтан (дуд кардан, дар гирифтан)** буду нобуди касе аз даст рафтан, ба боди фано рафтани тамоми чизу чораи касе; хонаи касе сӯхтан.

**КАППА II** کپّه як андоза аз чизи кӯфташуда, ки барои ба даҳон партофтан ба каф мегиранд; **каппа кардан** чизи кӯфтаеро ба каф гирифта ба даҳон партофтан.

**КАППАДОР** کپّه‌دار болопӯшида, соябондор; **аробаи каппадор** аробаи болопӯшида.

**КАППА-КАЛОН** کپّه‌کلان *гуфт.* хеле калон.

**КАППАНОК** کپّه‌ناک *ниг.* **каппадор**.

**КАППАПӮШ** کپّه‌پوش *ниг.* **каппадор**.

**КАППӢ** کپّى *кит.* 1. маймун, бӯзина, маймуни сиёҳ. 2. номи як аждаҳои афсонавӣ.

**КАППОН** کپّان 1. тарозуи калони овезаи якпаллаӣ барои баркашидани борҳои вазнини ғалла *ва г.* 2. бозори болопӯшида ё растаи махсус барои фурӯхтани навъҳои муайяни ғалладона.

**КАПРОН** *р.* کپران навъи нахи сунъӣ ва матои аз он бофташуда.

**КАПЧА** کپچه *ниг.* **кафча**.

**КАР** کر он ки гӯшаш намешунавад, гӯшаш вазнин; **кар шудан** ношунаво шудан (-и гӯш).

**КАР(Р)** کر зӯр, қувва; ◊ **карру фар** ҳашамат; дабдаба.

**КАРА** کره *ниг.* **карра** I.

**КАРАБИН** *фр.* کربین *ҳ.* милтиқи кӯтоҳ.

**КАРАВОТ** کروات навъи кати поядори хобравӣ, ки аз ду тараф такя дошта, бо тушак ё кӯрпача муҷаҳҳаз аст.

**КАРАМ** I *а.* کرم марҳамат, иноят; саховат, ҳиммат, кушодадастӣ, ҷавонмардӣ; **лутфу карам** меҳрубонӣ ва мурувват.

**КАРАМ** II کرم *бот.* сабзавоти хӯрокии намуди машҳураш лӯнда, ки аз баргҳои паҳни ба ҳам печида иборат аст ва **каллакарам, гулкарам, баргкарам, карамшалғам**… аз намудҳои он аст.

**КАРАМГУСТАР** کرم‌گستر *кит.* бахшоянда, сахӣ, карим.

**КАРАМӢ** کرمی хӯроки аз карам тайёршуда, карамдор.

**КАРАМПЕША** کرم‌پیشه *кит.* саховатманд, бахшанда, бомурувват.

**КАРАМХӮРАК** کرم‌خورک *зоол.* навъи шапалаки зараррасон, ки кирми он баргу решаи карамро хӯрда, боиси аз сабзиш мондани растанӣ мешавад.

**КАРАМШАЛҒАМ** کرم‌شلغم *бот., ниг.* **карам II;** навъи карам, ки пояи ғафс дорад.

**КАРАМШӮРБО** کرم‌شوربا шӯрбое, ки ба он барги карам андохтаанд.

**КАРАНТИН** *ит.* کرنتین 1. чораҷӯиҳои маъмурӣ ва тиббию беҳдоштӣ барои пешгирии паҳншавии касалиҳои сироятӣ ва барҳам додани манбаи онҳо. 2. ҷои махсус барои муддати муайян нигоҳ доштани одамон, молҳо ва ҳайвоноте, ки аз ҷоҳои касалии сироятӣ паҳншуда омадаанд (*бо мақсади боварӣ ҳосил кардан ба он, ки онҳо паҳнкунандаи беморӣ нестанд*).

**КАРАНҶУ** کرنجو хоби даҳшатнок, кобус.

**КАРАСИН** *р.-англ.* کرسین маҳсуле аз нафт, ки моддаи обакии сӯзишворист.

**КАРАСИНДОН** کرسین‌دان зарф барои андохтани карасин, човак, карасин.

**КАРАСИНӢ** کرسینی бо карасин коркунанда; бо карасин сӯзанда; **чароғи карасинӣ** чароғе, ки дар пилтааш карасин сӯхта равшанӣ медиҳад.

**КАРАСИНЛАМПА** کرسین‌لمپه чароғи карасинӣ.

**КАРАСТУН** کرستون *кҳн.* тарозуи якпалла.

**КАРАТ** *а.* کرت бор, дафъа; *муқ.* **карра(т); ду карат ду-чор** ҳосили зарби ду бар ду чор мешавад.

**КАРАТӢ** کرتی *мансуб ба* **карат**; маротиба.

**КАРАТЭ** *яп.* کرته *варз.* навъи гӯштин, ки ба усули бе силоҳ бо дасту пой муҳофизат кардани худ асос ёфтааст.

**КАРАФС** کرفس *бот.* гиёҳест аз оилаи чатргулҳо, ки аз он хӯриш тайёр мекунанд ва дар тибби халқ гиёҳи давоӣ ҳисоб меёбад.

**КАРАХТ** کرخت 1. сахт; шахшуда. 2. беҳисшавии баъзе аъзои бадан ё тамоми он аз сармо ё ба ягон иллати дигар, хобрафтагии дасту пой, хадар. 3. *маҷ.* одами камҳуши гаранги сусткор.

**КАРАХТА** کرخته *тиб.* як навъи бемории асаб, ки гирифтори он карахт мешавад.

**КАРАХТӢ** کرختی ҳолати карахт будан.

**КАРАХТКУНАНДА** کرخت‌کننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **карахт кардан**; беҳискунанда, беҳушкунанда.

**КАРАХТШАВӢ** کرخت‌شوی *исми амал аз* **карахт шудан**; беҳисшавӣ.

**КАРАХТШУДА** کرخت‌شده *сифати феълии замони гузашта аз* **карахт шудан**; беҳисшуда, беҳушшуда.

**КАРАХШ** کرخش 1. пардаи хушке, ки бар рӯи реш ва ҷароҳат вақти ба ҳам омадани он пайдо мешавад. 2. оби часпаке, ки аз шиддати ҳарорати бадан дар даҳони хушкида пайдо мешавад. 3. хокаи сафолмонанди шахшудаи об дар таги зарфҳои обҷӯшонию

хӯрокпазӣ; **карахш бастан** а) хушкидани реш ва ҷароҳат; б) хушкидани даҳон аз шиддати ҳарорат; в) мисли сахт шудани хокаи таҳшиншудаи об.

**КАРАШМА** کرشمه нозу ишва; ишора бо чашм ва абрӯ.

**КАРАШМАДОР** کرشمه‌دار он ки нозу ишва мекунад.

**КАРБАСА** کربسه *зоол.* калпесаи захрдор.

**КАРБАШ** کربش *ниг.* **карбас(а)**.

**КАРБИД** *ю.* کربید моддаи химиявӣ иборат аз омезиши филиз бо карбон; **чароғи карбид** чароғе, ки бо карбид месӯзад.

**КАРБОН** *лот.* کربان унсури химиявӣ, ки ҷузъи муҳимтарини тамоми моддаҳои органикиро дар табиат медиҳад.

**КАРБОС** *ҳ.* کرباس матои сафеди дурушти аз нах дар дӯкони дастӣ бофташуда.

**КАРБОСА** کرباسه *кит.* калпеса, калтакалос.

**КАРБОСБОФ** کرباس‌باف бофанда ё нассоҷе, ки карбос мебофад.

**КАРБОСБОФӢ** کرباس‌بافی бофтани карбос; амал ва шуғли карбосбоф.

**КАРБОСӢ** کرباسی аз карбос дӯхташуда.

**КАРБЮРАТОР***фр.* کربیورتار *тех.* абзоре дар муҳаррики дарунсӯз, ки сӯзишвориро ба омехтаи газнок мубаддал карда, ба силиндр мегузаронад.

**КАРВ(А)** کرو(ه) *кит.* (дандони) ковок, (дандони) пӯсида.

**КАРВИЁ** کرویا тухми як навъ гиёҳест, ки ба рӯи нон мепошанд, зираи румӣ.

**КАРГАС** کرگس *зоол.* ҷинси парандаи калони чанголдори лошахӯр.

**КАРДА** کرده *сифати феълии замони гузашта аз* **кардан**; кори карда: **аз карда пушаймон**.

**КАРДАКОР** کرده‌کار ботаҷриба; кордон, корчалон.

**КАРДАН** کردن 1. ба ҷо овардан, анҷом додан (*кореро*). 2. сохтан, бино кардан. 3. *ҳамчун феъли ёридиҳанда феълҳои таркибии номӣ месозад*: **кор кардан, нигоҳ кардан, пайдо кардан, саъй кардан, тасдиқ кардан, тез кардан, хизмат кардан, ҷанг кардан** *ва г.;* **аз худ кардан** ёд гирифтан, омӯхтан; **аҳд кардан** паймон бастан; ваъда додан; **муборакбод кардан** табрик намудан; **парво кардан** а) парвариш (нигоҳубин) кардан; б) фикр кардан, хаёл намудан; **сарулибос кардан** сарулибос дар бар кардан, либос пӯшидан; **сер кардан** *касеро* аз ғизо қонеъ намудан касеро; **сухан кардан** гап задан, сухан рондан; **сухан кардан нуқра бошад, хомӯшӣ тиллост** (*зарб.*); *дар мавридиҳои ба маънои* изҳор кардан *ё* нишон додани чизе *омадани феълҳои таркибӣ ёридиҳандаи* **кардан**-ро бо **намудан** ҳамчун муродиф иваз кардан мумкин аст: **изҳор кардан // изҳор намудан, баён кардан // баён намудан, марҳамат кардан // марҳамат намудан, ҷилва кардан // ҷилва намудан** *ва г.*

**КАРДАНӢ** کردنی *сифати феълии замони оянда аз* **кардан;** он чи бояд карда шавад.

**КАРДАР** کردر *кит.* дара, кӯҳу дара.

**КАРДИОГРАММА** *ю.* کردیاگرمه тасвири ҷадвалии кори дил.

**КАРДИОГРАФИЯ** *ю.* کردیاگرفیه сабти тапиши дил ба воситаи дастгоҳи кардиографӣ; маҷмӯи усулҳои ба қайд гирифтани набзи дил.

**КАРДИОЛОГИЯ** *ю.* کردیالاگیه соҳаи тиб оид ба тадқиқу омӯзиши касалиҳои дил.

**КАРДИОЛОГӢ** کردیالاگی *мансуб ба* **кардиология**; **маркази кардиологӣ** маркази муолиҷаи касалиҳои дил.

**КАРЕҲ** *а.* کریه зишт, бадандом; нофорам, кароҳатангез.

**КАРЕҲМАНЗАР** کریه‌منظر зиштрӯй, бадафт, бадқиёфа.

**КАРЕҲУЛМАНЗАР** کریه‌المنظر *ниг.* **кареҳманзар**.

**КАРИКАТУРА** *ит.* کریکتوره расме, ки дар он ягон ҷиҳати манфии ашхос ё чизи дигар ё рӯйдод бо мақсади ҳаҷв ва ришханд аз будаш зиёд ва мазҳакаомез тасвир шудааст, тасвири музҳик, тасвири ҳаҷвӣ.

**КАРИКАТУРӢ** کریکتوری ҳаҷвӣ, музҳик.

**КАРИМ** *а.* کریم 1. босаховат; ҷавонмард, соҳибэҳсон. 2. *д.* бахшандаи гуноҳ (*сифати Худо*).

**КАРИМА** *а.* کریمه 1. *кит. муаннаси* **карим**. 2. духтар.

**КАРИМӢ** کریمی *мансуб ба* **карим**.

**КАРИМОНА** کریمانه бо нармдилӣ, ҳалимӣ, шафқат рафтор кардан; нармдилона, олиҳимматона.

**КАРӢ** کری ношунавоии гӯш; **худро ба карӣ андохтан (задан)** *киноя аз* худро ба нодонӣ задан (*дар масъалае*); дар ҳолати ношунида худро вонамуд кардан.

**КАРК** کرک *ниг.* **каркадан**.

**КАРКАДАН** کرکدن ҳайвони ширхори говмешмонанди бузургҷуссаи пурзӯр, ки дар болои биниаш як шох дорад ва бештар дар Ҳиндустон ва Африқо зиндагӣ мекунад.

**КАРКАМ** کرکم *кит.* рангинкамон, тирукамон,

қавси кузаҳ, тироза.

**КАРКУНАНДА** کرکننده *сифати замони ҳозира аз* **кар кардан**; овоз ё садои баланд (-и гӯшкаркунанда).

**КАРМАНД** کرمند *кит., кҳн.* шитобкор, шитобкунанда, саросема.

**КАРНАВАЛ** *фр.* کرنول як навъ ҷашни умумихалқӣ, ки мардум либосҳои музҳик пӯшида, бо ниқоб дар кӯчаҳо сайр мекунанд; **карнавали солинавӣ**.

**КАРНАЙ** کرنی *мус.* асбоби нафасии баландовоз, ки аз биринҷӣ сохта шуда, танааш борики дароз ва қисми даҳанааш махрутишакл мебошад ва дар маросимҳои тантанавӣ ва тӯйҳо менавозанд; **карнайи радио** асбоб барои ба садо табдил додани мавҷҳои бо сими радио фиристодашуда, баландгӯи радио; ◊ **карнай навохтан** воқеаеро овозаю дарвоза кардан; **иштиҳо карнай шудан** сахт гурусна ва толиби хӯрок будан.

**КАРНАЙГУЛ** کرنیگل *бот.* як навъ гул, ки рангҳои сурх, арғувонӣ, норинҷӣ ё гулобӣ дорад.

**КАРНАЙНАВОЗ** کرنینواز он ки карнай менавозад, мутриби навозандаи карнай.

**КАРНАЙНАВОЗӢ** کرنینوازی амал ва шуғли карнайнавоз, карнай навохтан.

**КАРНАЙЧА** کرنیچه карнайи хурд.

**КАРНАЙЧӢ** کرنیچی *гуфт., ниг.* **карнайнавоз**; ◊ **аз карнайчӣ як пуф** кори таваккал кардан; *назири* **шавад обӣ, нашавад лалмӣ**.

**КАРНАМО** کرنما монанди кар будани *касе*, ҳамчун кар будани касе.

**КАРНОЙ** کرنای *ниг.* **карнай**.

**КАРОБОДИН** *ю.* کرابادین *тиб., ниг.* **қарободин**.

**КАРОК** کراک парандаи думдароз аз қабили саъва.

**КАРОМАТ** *а.* کرامت 1. каримӣ, карам, саховат, олиҳимматӣ. 2. *д.* ғайбдонӣ; амали фавқулодае, ки аз авлиё содир мешавад; *муқ.* **мӯъҷиза** (*ки аз анбиё содир мешавад*).

**КАРОМОТ** *а.* کرامات *ҷ.* **каромат**; **каромот нишон додан** *д.* мӯъҷизае аз худ нишон додан.

**КАРОН** کران 1. канори чизе, канора. 2. интиҳо, поён.

**КАРОНА** کرانه *ниг.* **карон**.

**КАРОНАҶӮ(Й)** کرانه‌جو(ی) гӯшанишин, узлатнишин.

**КАРОНАҶӮӢ** کرانه‌جویی гӯшанишинӣ, хилватнишинӣ, узлатнишинӣ.

**КАРОҲАТ** *а.* کراهت дилнокашӣ, нафратангезӣ; нафрат.

**КАРОҲАТАНГЕЗ** کراهت‌انگیز нафратангез.

**КАРОҲАТБОР** کراهت‌بار нафратовар.

**КАРОҲАТНОК** کراهت‌ناک *ниг.* **кароҳатангез**.

**КАРОҲАТОВАР** کراهت‌آور *ниг.* **кароҳатангез**.

**КАРОҲИЯТ** *а.* کراهیت *ниг.* **кароҳат**.

**КАРОШИДА** کراشیده 1. *кит. сифати феълии замони гузашта аз* **карошидан**; парешоншуда, парокандашуда.

**КАРОШИДАН** کراشیدن *кит.* ошуфта кардан, парешон кардан.

**КАРРА(Т)** *а.* کرّه//کرّت *ниг.* **карат**.

**КАРРА** کرّه мағор, пӯпанак.

**КАРРУК** کرّوک риштаи аз пахтаи паст ва дағал тофташуда.

**КАРРУКӢ** کرّوکی *мансуб ба* **каррук**: **карбосу қаламии дағали каррукӣ**.

**КАРРУФАР** کرّوفر 1. ҳашамат, дабдаба. 2. олуфтагӣ, худороӣ.

**КАРСОН** کرسان *ниг.* **корсон**.

**КАРТ** کرت **:равғани карт** равғани дунбаи обнакардаи бешалҳа ва гӯшт.

**КАРТОГРАФИЯ** *фр.* کرتاگرفیه илми таҳияи харитаҳои ҷуғрофӣ, илми харитасозӣ.

**КАРТОГРАФӢ** کرتاگرفی *мансуб ба* **картография**; **аломатҳои картографӣ** аломатҳое, ки барои сохтани харитаҳо истифода мебаранд.

**КАРТОН** *лот.* کرتان коғази ғафси сахт, коғази муқова.

**КАРТОНӢ** کرتانی аз картон сохташуда: **қуттии картонӣ**.

**КАРТОТЕКА** کرتاتکه *кҳн., ниг.* **баргадон;** маҷмӯи варақа-карточкаҳои бо тартиби алифбо пайиҳам чидашуда; **картотекаи китобхона** баргадони китобҳо, феҳристи китобҳо дар варақаҳо.

**КАРТОШКА** *олм.* کرتاشکه 1. растании бехмеваи полизии маъруф. 2. ҳосили ин растанӣ.

**КАРТОШКАБИРЁН** کرتاشکه‌بریان хӯроки аз картошкаи дар равған бирён кардашуда.

**КАРТОШКАГУЛ** کرتاشکه‌گل навъи гул, ки ба гули картошка монанд аст.

**КАРТОШКАҒУНДОРАК** کرتاشکه‌غندارک *кишов.* мошинаи махсуси картошкағундорӣ.

**КАРТОШКАҒУНДОРӢ** کرتاشکه‌غنداری *ниг.* **картошкагирӣ**.

**КАРТОШКАКОР** کرتاشکه‌کار *кишов.* деҳқоне, ки бо киштукори картошка машғул аст.

**КАРТОШКАКОРӢ** کرتاشکه‌کاری *кишов*. соҳаи зироат, ки бо киштукори картошка машғул аст.

**КАРТОШКАЧИНӢ** کرتاشکه‌چینی амалиёти чидани маҳсули зироати картошка.

**КАРТОШКАШИНОНАК** کرتاشکه‌شنانک *кишов.* мошинае, ки бо он картошка мешинонанд.

**КАРТОШКАШИНОНӢ** کرتاشکه‌شنانی амалиёти шинондани картошка.

**КАРТРИҶ** *англ.* کرتریج *ит.* зарфе, ки дар он сиёҳӣ гузошта, даруни принтер ҷойгир мекунанд; сиёҳидони принтер.

**КАРТСЕР** *лот.* کرتسر ҳуҷраи яккаса дар ҳабсхонаҳо барои нигаҳдории муваққатии маҳбусони тартиботро риоянакарда ё норизо, такхона.

**КАРҲАН** *а.* کرهاً *кит.* ба икроҳ, маҷбуран, зӯран, бо дили нохоҳам: **тавъан ва карҳан** хоҳу нохоҳ.

**КАРҶ** کرج порчаи камоншакл буридашудаи харбуза ва тарбуз, қош.

**КАС** کس 1. фард, шахс, одам; нафар: **даҳ кас омад**. 2. ёр, рафиқ; мададгор; **касу нокас** одами хубу бад; **кас доштан** мададгор доштан; **кас мондан** касеро барои коре ба назди касе фиристодан; **кас монда овардан** *касеро* касеро ба воситаи касе овардан; **касе нест, ки..;** ягон кас ёфта намешавад, ки…

**КАСАБА** کسبه *ҷ.* **косиб;** косибон, пешаварон, аҳли ҳунар; **иттифоқҳои касаба** *кҳн.* созмонҳои оммавии коргарону кормандон дар муассисаву корхонаҳо барои ҳимояи ҳуқуқ ва манфиатҳои онон.

**КАСАБАВӢ** کسبوی *мансуб ба* **касаба**: **ташкилоти касабавӣ**.

**КАСАВ** *т.* کسو ҷӯб барои кофтани оташи танӯр, оташко; **касави сари танӯр** *киноя аз* одами иғвоандоз.

**КАСАК** کسک *ниг.* **акка, аккаи думдароз**.

**КАСАЛ** *а.* کسل бемор, мариз, нотоб: **касал шудан**.

**КАСАЛБИНӢ** کسل‌بینی аёдати бемор, ба дидани бемор рафтан, ба аҳволпурсии бемор рафтан.

**КАСАЛБОН** کسل‌بان он ки одами касалро нигаҳбонӣ мекунад.

**КАСАЛБОНӢ** کسل‌بانی парастории бемор.

**КАСАЛИОВАР** کسلی‌آور он чи ё он ки баранге-

зандаи бемори̣ аст.

**КАСАЛӢ** کسلی бемори̣, нотобӣ.

**КАСАЛМАНД** کسلمند дардманд, нотоб.

**КАСАЛНАМО** کسلنما касалманд, дар назар сиҳату дар асл касал.

**КАСАЛПОӢ** کسلپائی *ниг.* **касалбонӣ**.

**КАСАЛХОНА** کسلخانه беморхона, бемористон.

**КАСАНДАР** کسندر нокас, ноақл, номард, фурӯмоя, паст.

**КАСБ** *а.* کسب 1. бо кӯшишу меҳнат ба даст овардани чизе, ихтисос, шуғл; **касби илм** дониш омӯхтан, илмомӯзӣ. 2. *маҷ.* пеша, ҳунар, ҳирфа; **касбу кор** пеша ва шуғл; **касб карда гирифтан** ба худ пеша қарор додан (*шуғлеро*); **касби камол кардан** илму дониш андӯхтан, комил шудан дар илму дониш ва одобу ахлоқ. 3. намуди асосии шуғл, ки бо ҳуҷҷат (ба таҳсилот) тасдиқ мегардад; ихтисос.

**КАСБӢ** کسبی *мансуб ба* **касб**. 2. ҳунар, санъат ва умуман ихтисосе, ки одам ба воситаи таҳсил ба даст овардааст, ҳирфаӣ.

**КАСБОМӮЗ** کسبآموز он ки дар мактаб ё пеши устод касб меомӯзад.

**КАСБОМӮЗӢ** کسبآموزی ҳунар ва пешаеро ёд гирифтан, ҳунаромӯзӣ.

**КАСДОН** کسدان **:касдону касмадон** ошкору ниҳон, аёну пинҳон; махфиёна.

**КАСЕ** کسی кадоме, ким-касе.

**КАСИР** I *а.* کثیر *кит.* бисёр, зиёд, фаровон.

**КАСИР** II *а.* کثیر *кит.* шикаста, шикасташуда.

**КАСИРУЛАВЛОД** *а.* کثیرالاولاد серфарзанд.

**КАСИРУЛАДАД** کثیرالعدد фаровон, бисёр, дорои шумораи зиёд.

**КАСИРУЛМИЛЛАТ** *а.* کثیرالملّت *кит.* сермиллат.

**КАСИФ** *а.* کثیف 1. ғафс; анбӯҳ. 2. чиркин, нопок, ифлос.

**КАСКАДЁР** *фр.* کسکدیار 1. иҷрокунандаи барномае дар сирк, ки одатан ба афтухезҳои хандаовар асос ёфтааст. 2. шахсе, ки дар филмҳо ҳамчун ивазкунандаи иҷрокунандаи нақше амалиёти мураккаб ва хавфнокро анҷом медиҳад.

**КАСМАГАРД** کسمگرد **:роҳи касмагард** роҳи партов, роҳи хилват.

**КАСМАДОН** کسمدان пинҳон, *муқоб.* **касдон**.

**КАСМАЁБ** کسمیاب 1. ҷое, ки касе онро ёфта наметавонад: **ба ягон ҷои касмаёб руст мекунам**. 2. камёб, камчин; **касмахару касмадон** чизи камчини беқадр.

**КАСМАХАР** کسمخر моли касод, ба фурӯш наравонда.

**КАСНОГУЗАР** کسناگذر ҷое, ки одам аз он намегузарад ё гузашта наметавонад: **биёбони сӯзони касногузар, ҷангали касногузар**.

**КАСНОФАҲМ** کسنافهم он чи одам дар дарки он оҷиз аст, фаҳмиданаш номумкин.

**КАСНОШУНИД** کسناشنید садо ё овозе, ки шунида намешавад.

**КАСОД** *а.* کساد 1. беривоҷӣ ва бехаридории чизе, беравнақ, бемуштарӣ. 2. бозоре, ки дар он ба матое харидор кам аст ё ҳеҷ аст; **моли касод** моли касмахар; **касод шудани бозори** *чизе* пайдо нашудани харидор ба ягон мол.

**КАСОДӢ** کسادی беравнақӣ, набудани харидор, беривоҷии бозор.

**КАСОДШАВӢ** کسادشوی *исми амал аз* **касод шудан**; беравнақ шудан (-и бозор).

**КАСОДШУДА** کسادشده *сифати феълии замони гузашта аз* **касод шудан;** аз равнақу ривоҷ боз мондан.

**КАСОЛАТ** *а.* کسالت сустӣ, беҳолӣ; мондагӣ, хастагӣ; ранҷурӣ, беморӣ, касалӣ.

**КАСОНА** کسانه сарикасӣ; аз они кас; **китобҳои касона** китобҳои аз одамон гирифташуда; **ҷуфти гови касона** барзагови ба кироя гирифташуда.

**КАСОФАТ** کثافت 1. чиркинӣ, нопокӣ. 2. *маҷ.* наҳсӣ, шумӣ; **ба касофати**… ба айби, бо гуноҳи…; **касофати** *касе* **ба** *касе* **(***чизе* **ба** *чизе***) расидан** ба айби (наҳсии) касе ба нохушие гирифтор шудани шахсе.

**КАСОФАТБОР** کثافت‌بار *ниг.* **касофатовар**.

**КАСОФАТӢ** کثافتی таҳқир, наҳсӣ, шумӣ, мурдорӣ (*доир ба инсон*).

**КАСОФАТОВАР** کثافت‌آور он чи ё он ки нохушӣ ва бадбахтӣ меоварад; наҳсовар.

**КАСР I** *а.* کسر 1. шикаст, зарар, зиён; **касри шаън** шикаст расидан ба шаъну эътибори касе; **касри буҷет** *иқт.* зиёдии хароҷот назар ба даромад дар миқёси давлат ё ягон соҳаи хоҷагӣ, дефитсити буҷет. 2. *риёз.* адади камтар аз воҳиди пурра; **касри даҳӣ** касре, ки ба ҳисоби даҳтоӣ бароварда мешавад: **даҳяк, садяк; касри одӣ** касре, ки ба ҳисоби ғайридаҳтоӣ бароварда мешавад: **аз се як, аз панҷ чор**.

**КАСР II** کسر *ниг.* **касра**; ба касри алиф бо алифи «и» ё «э» хондашаванда.

**КАСРА** کسره *збш.* аломатест дар алифбои арабиасоси тоҷикӣ, ки ба зери ҳарфи ҳамсадо гузошта шуда, баъд аз он ҳарф талаффуз кардани овози садоноки кӯтоҳи «-и» ва гоҳо «э»-ро нишон медиҳад, зер.

**КАСРАТ** کسرت касирӣ; бисёрӣ, зиёдӣ; бисёршавӣ, зиёдшавӣ.

**КАСРДОР** کسردار 1. шикастдор, зарардошта. 2. *ниг.* **касрӣ**.

**КАСРӢ** کسری **:адади касрӣ** *риёз.* ададе, ки дар натиҷаи бо бақия тақсим шудани сурати каср ба махраҷ ба вуҷуд омадааст.

**КАСРУФ** کسروف *бот.* гиёҳи бисёрсолаи худрӯест мансуб ба чатргулҳо, ки дар тамоми умри худ як маротиба гулу мева карда, пас тамоман нобуд мешавад.

**КАССАТСИЯ** *лот.* کسّتسیه 1. бекор кардан ё аз нав дида баромадани ҳукми суди поёнӣ аз тарафи суди болоӣ. 2. шикоят аз ҳукми суд.

**КАССЕТА** *ит.* کسّیته ғилоф барои навори мусиқӣ, филм ё дастгоҳи суратгирӣ *ва г.*

**КАССЕТӢ** کسّیتی *мансуб ба* **кассета**.

**КАСТА** *порт.* کسته табақаи ҷамъиятӣ бо имтиёзҳои махсус; **кастаи бараҳманҳо**.

**КАТ** کت 1. чорпояи калон барои нишастану хобидан: **кати симин, кати тахтагӣ**. 2. тахт, тахти подшоҳӣ.

**КАТАК** کتک 1. хонача барои мурғону кабӯтарон; хонаи хурд. 2. хонача-хонача, чорхона: **дафтари катак, чити катак**.

**КАТАЛОГ** *ю.* کتلاگ *ниг.* **феҳрист**.

**КАТАР** کتر *тиб.* газаки пардаҳои луобии ягон узви бадан (*бинӣ, гулӯ, меъда ва г.*).

**КАТЕГОРИЯ** *ю.* کتیگاریه 1. *фалс.* маф- ҳумҳои асосие, ки хусусиятҳои умумӣ, муҳим, муносибати ҳодисаҳои воқеӣ ва маърифатро инъикос мекунанд: **катего- рияҳои вақту фазо, зиддияту сабабият, ҳаракат** *ва г.* 2. *збш.* маҷмӯи мафҳумҳои умумии ба гурӯҳи муайяне хос: **категорияи грамматикӣ, категорияи исм, категорияи шахсу шумора**.

**КАТЕР** *англ.* کتر киштии хурди одатан тезгарди бодбонӣ ё моторӣ, қаиқ, заврақ.

**КАТИБА** *а.* کتیبه хати дар девори биноҳо ва рӯи сангҳо барои ёдгорӣ навишта ё кандашуда, сангнабишта; *муқ.* **китоба**.

**КАТИБАШИНОС** کتیبه‌شناس он ки хати қадимӣ (*рӯи девор ва сангҳо*)-ро мехонад; олими забоншинос.

**КАТИБАШИНОСӢ** کتیبه‌شناسی соҳаи илм доир ба шинохт ва таҳқиқи катибаҳо.

**КАТИР** کتیر *кҳн.* шӯразамин дар саҳро, ки аз дур чун об менамояд; сароб.

**КАТӢ** کتی *гуфт.*, *пасоянди ҳамроҳӣ ва восита* бо ҳамроҳии…; бо: **ман катӣ ҳазлбозӣ накун, роҳи лаби сой катӣ рафтанд;** *муқ.* **қатӣ**.

**КАТО** کتاد *физ.* электроди манфӣ; *муқоб.* **анод**.

**КАТОДӢ** کتادی *мансуб ба* **катод**.

**КАТОЛИК** *ю.* کتالیک пайрави мазҳаби католикӣ дар дини исавӣ.

**КАТОЛИКӢ** کتالیکی *мансуб ба* **католик**.

**КАТОН** *ак.* کتان гиёҳест аз тугмачагулҳо, ки аз танаи он нах ҳосил мекунанд ва равғани тухми онро дар техника истифода мебаранд; матои аз нахи ин гиёҳ ё зағирпоя бофташуда.

**КАТОНБОФ** کتان‌باف он ки аз ресмони катон чизҳои лозимма мебофад.

**КАТОНБОФӢ** کتان‌بافی амали катонбоф.

**КАТОНӢ** کتانی *мансуб ба* **катон; суфи катон** суфи аз ресмони катон ё зағирпоя бофташуда.

**КАТТАГӢ** کتگی *гуфт.* калонигарӣ, бодигӣ.

**КАТЧА** کتچه кати хурд, каравоти майда.

**КАУЧУК** *англ.* کئوچوک гурӯҳи полимерҳои растанигӣ ва синтезӣ, ки аз он резин месозанд.

**каф** کف *асоси замони ҳозира аз* **кафидан**.

**КАФ** I *а.* کف 1. рӯи даст, тарафи дарунии панҷаи даст: **кафи даст; кафи кафш** таги кафш; **кафи по** таги по, таги панҷаи по. 2. як мушт чизе ба андозаи гунҷоиши рӯи як даст: **кафи хокистар** а) як мушт хок; б) *маҷ.* инсон ё ҷисми инсон. 3. даст; **каф задан** қарсак задан, чапак задан (*ба аломати таҳсин ё тасдиқи фикре*); **ба каф ниҳодан** ба дасти касе додан, супурдан; **аз каф додан** аз даст додан; **аз каф рафтан** аз даст рафтан; **ба каф овардан** ба даст овардан.

**КАФ** II کف *ниг.* **кафк**.

**КАФАКӢ** I کفکی тагчарми кафш, мӯза *ва г.*

**КАФАКӢ** II کفکی ба тарзи сунъӣ қонеъ кунондани нафси шаҳвонӣ, истимноъ.

**КАФАЛ** *а.* کفل сурини одам ва ҳайвонот, рон.

**КАФАН** *а.* کفن порчаи матои сафеде, ки мурдаро баъди шустан ба он печонда гӯр мекунанд; **кафан кардан** баъди мурдан шуста ба кафан печондан; **кафан дӯхтан** пеш аз шустани мурда матои сафедро мувофиқи қаду басти вай бурида тайёр кардан; ◊ **аз мурда кафан рабудан** аз бахри фоидае аз ҳеҷ чиз худдорӣ накардан; **кафан пӯшидан** омода шудан ба коре, ки мумкин аст ба хубӣ анҷом наёбад.

**КАФАНГАДО** کفن‌گدا ниҳоят бенаво, ки баъди мурдан ҳатто маблағи як кафанвориро ҳам надорад; **кафангадо шудан** тамоман мӯҳтоҷу нодор шудан.

**КАФАНДУЗД** کفن‌دوزد он ки гӯрро кушода кафани мурдаҳоро мебарад; дузди пастназар.

**КАФАНДУЗДӢ** کفن‌دوزدی амал ва шуғли кафандузд.

**КАФАНДӮЗ** کفن‌دوز он ки барои мурдагон кафан медӯзад.

**КАФАНДӮЗӢ** کفن‌دوزی амали кафандӯз, кафан дӯхтан.

**КАФАНӢ** کفنی матое, ки барои кафан дӯхтан тайёр мекунанд; **гӯрию кафанӣ** матоъ ва маблағе, ки барои рӯзи мабодо тайёр мекунанд.

**КАФАНПЕЧ** کفن‌پیچ **:кафанпеч кардан мур**даро дар кафан печондан.

**КАФАНПУЛӢ** کفن‌پولی маблағ барои хариди кафан бахри дафни мурдаи одами хеле мӯҳтоҷу нодор.

**КАФАНФУРӮШӢ** کفن‌فروشی *кҳн.* матои кафанбобро дар назди худ тайёр нигоҳ дошта, вақти дармондагии касон фурӯхта фоида бурдан, ки кори қабеҳ ҳисоб меёфт.

**КАФБАСТА** کف‌بسته *кит., маҷ.* хасис, мумсик.

**КАФБИН** کف‌بین он ки аз рӯи хатҳои кафи дасти шахсе гузаштаву ояндаи ӯро гуфта медиҳад.

**КАФБИНӢ** کفبینی амали кафбин: хатҳои кафи дасти касеро барои гузаштаву ояндааш гуфтан; хиромантия.

**КАФГИР** کفگیر асбоби паҳни филизии сӯроҳсӯрохи дастадор, ки барои гирифтани асосан кафки ошҳои обакӣ ва умуман барои гардондан ва гирифтани таомҳои ғайриобакӣ аз дег истифода мешавад; **як кафгир** ба миқдори гунҷоиши як кафгир; каме, андаке.

**КАФГИРЗАН** کفگیرزن *маҷ.* хушомадгӯй, лаганбардор.

**КАФГИРЗАНӢ** کفگیرزنی *маҷ.* хушомадгӯӣ, лаганбардорӣ.

**КАФЕДРА** *ю.* کفیدره 1. минбар, курсӣ. 2. дар мактаби олӣ воҳиди маъмурии илмию таълимии як ё якчанд соҳаи ба ҳам наздики илм; хона ё бинои ҷойгиршавии чунин воҳиди маъмурӣ.

**КАФЗАН** کف‌زن *маҷ.* дузд.

**КАФЗАНӢ** کف‌زنی 1. молиш додан бо даст, муштмолӣ. 2. *ниг.* **кафкӯбӣ**. 3. *маҷ.* дузд.

**КАФИДА** کفیده *сифати феълии замони гузашта*

*аз* **кафидан**; таркида, шикоф пайдокарда; тарқиш пайдокарда. 2. *геол.* ҷойҳои тарқиш пайдокардаи замин.

**КАФИДАГӢ** کفیدگی *шакли дигари сифати феълии замони гузаштаи* **кафида**. 1. шикофта, таркида. 2. ҷоҳои таркида, шикоф пайдокарда, тарқиш пайдокарда: **кафидагиҳои девор**.

**КАФИДАН** کفیدن таркидан, шикофта шудан, шикоф пайдо кардан, аз ҳам ҷудо шудан; **дил кафидан** хеле дилтанг будан; **ба кафидан расидани дил** дар мавриди рӯй додани хавотирӣ ва тарси бениҳоят зиёд гуфта мешавад; **замин кафида одам баромадан // замин кафида одам рӯидан** одам хеле зиёд аст (буд), издиҳоми зиёд будан; **замин накафид, ки дароям** дар мавриди ифодаи ниҳояти хиҷолатзадагӣ ва шармандагӣ гуфта мешавад; ◊ **кафидани чашми рӯз** дамидани субҳ, сапедадам;

**КАФИЛ** *а.* کفیل 1. он ки дар вақти талаб кардан ёфта додани чизе ё касеро ба зимма гирифтааст, кафолатдиҳанда, зомин. 2. он ки иҷрои коре ё вазифаеро ба ҷои касе ба зиммаи худ гирифтааст; **кафил шудан** замонат додан; пардохти чизе ё иҷрои кореро ба ҷои касе ба зимма гирифтан; ба гардан гирифтани ҷавобгарӣ барои кирдори касе.

**КАФИЛӢ** کفیلی кафилшавӣ, кафолат, замонат; **кафилии** *касеро* **гирифтан** а) ба ивази касе иҷрои кореро ба зимма гирифтан; б) *гуфт.* сарпарастии касеро ба ӯҳда гирифтан; **ба кафилӣ гирифан** зомин шудан; пардохти чизе ё иҷрои кореро ба ивази касе ба зимма гирифтан.

**КАФК** کفک хубобчаҳои сафеде, ки вақти бо обу собун шустани бадан ё матоъ пайдо мешавад; хубобчаҳое, ки вақти ҷӯшидани об, моеъҳо ва ҳаракати тези онҳо бар рӯяшон мебарояд: **кафки даҳон, кафки собун; кафк кардан** пайдо шудани хубобчаҳои сафед аз собун ё дар вақти ҷӯшидани моеъҳо; **кафк паридан** пош хӯрдани кафки чизе ба атроф.

**КАФКДОР** کفکدار кафкдошта, кафккунанда.

**КАФКОЗӢ** کفکازی *ниг.* **кавказӣ**.

**КАФКОЛУД** کفک‌آلود омехта бо кафк; кафкдор: **оби кафколуд**.

**КАФКӮБӢ** کف‌کوبی чапакзанӣ, қарсакзанӣ.

**КАФЛЕЗ** کفلیز қошуқи (чумчаи) калони дастадароз, ки бо он ошҳои обакиро аз дег мекашанд; **он чи дар дег аст, ба кафлез мебарояд** (*зарб.*).

**КАФЛЕЗА** کفلیزه *зоол.* бачаи қурбоққа, ки ба шакли кафлез думдор аст.

**КАФЛЕЗАК** کفلیزک *ниг.* **кафлеза**.

**КАФЛЕС** کفلیس *ниг.* **кафлеза**.

**КАФМОЛ** کف‌مال **:кафмол кардан** ба ҳам со идани ду чиз дар каф: **кафмол кардани ҷойҳои сахт чиркини либос дар вақти шустан**.

**КАФН** *а.* کفن *кит.* кафан пӯшондан ба мурда, амалиёти ба кафан печондани мурда; **кафн кардан** пӯшондани ҷасад бо кафан; **кафну дафн** пӯшонидани кафан ба мурда ва дафн кардани ӯ дар гӯр.

**КАФОЛАТ** *а.* کفالت кафил шудан ба касе; ба зимма гирифтани чизе ба ҷои касе, замонат.

**КАФОЛАТДИҲАНДА** کفالت‌دهنده он ки ба касе ё чизе кафолат медиҳад; бар ӯҳда гирандаи коре ё чизе.

**КАФОЛАТНОМА** کفالتنامه хати ка- филшавӣ, замонатнома.

**КАФОНДАН** کفاندن 1. *тарзи бавоситаи* **кафидан**; тарконидан, шикоф кардан; пора кардан, шикастан (*мас., ҳезумро*). 2. чок кардан; ◊ **кафондани маддаи дил** он чи гуфтанӣ аст, ҳамаро кушода гуфтан; дил холӣ кардан; **дили (заҳраи)** *касеро* **кафондан** касеро сахт тарсондан.

**КАФОНИДАН** کفانیدن *ниг.* **кафондан**.

**КАФ(Ф)ОРА(Т)** *а.* کفّاره // کفّارة *д.* 1. ҳар амале, ки барои ҷуброни гуноҳе шариатан анҷом медиҳанд (*мас., додани садақа, гирифтани рӯза ва г.*); фидя. 2. натиҷаи ҳар амали нораво, ки шахс ба он дучор мегардад; *маҷ.* ҷуброн; **каффорат додан** садақа додан ё анҷом додани амале барои пок кардани гуноҳ.

**КАФСАН** کفسن *таър.* ҳаққе, ки ба ғайри андози подшоҳӣ дар сари хирман барои одамони амлокдор ё иҷорадор гирифта мешуд.

**КАФТАР** كفتر *гуфт.*, *ниг.* **кабӯтар; кафтари дубома** а) кабӯтаре, ки дар ду бом лона мегузорад; б) *мач.* он ки ба ду чизи мухталиф дил баста бошад.

**КАФТАРБОЗ** كفترباز *гуфт.* он ки ба парваришу парвози кабӯтарон шавқу ҳавас дорад, дӯстдори кабӯтарон; кабӯтарбоз.

**КАФТАРБОЗӢ** كفتربازى амали кафтарбоз; бозӣ бо кабӯтар.

**КАФТАРХОНА** كفترخانه *ниг.* **кабӯтархона**.

**КАФТОР** كفتار *зоол.* ҳайвони ваҳшии лошахӯрест, ки ба саг монанд аст ва пӯсти дурушти хол-хол ва баъзе рах-рах дорад.

**КАФФА** كفّه *кит.* 1. паллаи тарозу. 2. сатҳи ҳамвор. 3. кафи даст.

**КАФЧА** كفچه белча: **кафчаи ҳалвогарон**.

**КАФШ** كفش 1. пойафзор. 2. навъи попӯши чармии ҷойдорист, ки бесоқ ва бебанд аст; **кафши булғор** кафше, ки аз чарми хуби хушбӯй дӯхта мешуд; **кафши олак** кафши бепошнаи нӯгтези шиппакмонанд; **кафши сарипоӣ** кафше, ки бе масҳӣ ба пои бараҳна мепӯшанд; ◊ **кафши** *касеро* **пеш мондан** ишора бар он ки соҳибхона баромада рафтани меҳмонро хоҳон аст; касеро рондан, пеш кардан аз ҷое; **кафшро монда, патакро пӯшидан** шитобкорона, саросемавор (рафтан ба ҷое ё гурехтан аз ҷое).

**КАФШБАРДОР** كفش‌بردار 1. *таър.* хизматгори хоси аъён ва соҳибмансабони Бухоро, ки дар рикоби онҳо пиёда ба ҳар ҷо мерафтааст. 2. *мач.* хизматгор.

**КАФШБАРДОРӢ** كفش‌بردارى *мач.* хизматгорӣ.

**КАФШДӮЗ** كفش‌دوز устое, ки кафш медӯзад.

**КАФШДӮЗӢ** كفش‌دوزى касбу шуғли кафшдӯз.

**КАФШЕР** كفشير гудохта ва ё ба роҳи дигар ба ҳам пайваст кардани филизот, *муқ.* **лаҳим**: **кафшер кардан; кафшери гап (сӯҳбат)** *киноя аз* воситаи тафсондани сӯҳбат (*аз қабили* чойнӯшӣ).

**КАФШЕРГАР** كفشيرگر он ки касбу шуғли ӯ ба тариқи кафшер пайваст кардани филизот ва банд кардани шикоф дар филизот аст, кафшеркунанда.

**КАФШЕРГАРӢ** كفشيرگرى амали кафшергар; ба воситаи кафшер пайваст кардан; кафшеркунӣ.

**КАФШЕРКАШ** كفشيركش олате, ки бо он кафшер ва лаҳимкорӣ мекунанд.

**КАФШЕРКОРӢ** كفشيركارى *ниг.* **кафшергарӣ**.

**КАФШЕРКУНӢ** كفشيركنى ба ҳам пайванддиҳӣ ва бандкунии шикоф ва сӯрохи филизот бо роҳи кафшер ва ё бо навшодир ва қалъагӣ; лаҳимкорӣ.

**КАФШКАН** كفشكن даҳлез, ҷое, ки кафшро бароварда, сипас дохили хона мешаванд.

**КАҲ** كه *мухаффафи* **коҳ**.

**КАҲГИЛ** كهگيل *ниг.* **коҳгил**.

**КАҲДАРЗА** كه‌درزه дарзаи коҳ, банди коҳ, ки махсус аз алафзорҳо даравида барои кашондан ва нигоҳ доштан тайёр карда шудааст.

**КАҲДОН** كهدان *ниг.* **коҳдон**.

**КАҲДУД** كهدود *ниг.* **коҳдуд**.

**КАҲИЛ** *а.* كهيل сурма кашидашуда.

**КАҲИР** كهير *кит.*, *тиб.* крапвиница.

**КАҲКАШОН** كهكشان *нуҷ.* маҷмӯи ситораҳои беҳисоб, ки гирди як меҳвари умумӣ давр мезананд; Роҳи Каҳкашон.

**КАҲЛ** *а.* كهل марди миёнасол (*байни сӣ ва панҷоҳ*).

**КАҲЛА** كهله резаҳои зар, нуқра, қурғошим *ва г.*, ки дар натиҷаи соидан ё арра кардан ба вуҷуд меоянд.

**КАҲМАЙДА** كهميده *ниг.* **коҳмайда**.

**КАҲРАБО** كهربا самғи ба санг мубаддалшудаи шаффоф ва нимшаффофи асосан зардранг, ки ба чарм суда ба коҳ наздик оранд, онро ба тарафи худ мекашад.

**КАҲРАБОӢ** كهربائى *ниг.* **каҳрабоpанг**.

**КАҲРАБОРАНГ** كهربارنگ ранги зардча, зардранг.

**КАҲРЕЗА** كهريزه *ниг.* **коҳреза**.

**КАҲТОБ** *кит.* کهتاب 1. дуде, ки аз оташ додани коҳ ҳосил мешавад. 2. ҷӯшондаи гиёҳӣ барои таскини дард ва варамидагӣ (*дар ҷои дардманд мебастанд*).

**КАҲТӮДА** کهتوده тӯдаи коҳ.

**КАҲХОНА** کهخانه анбори махсус барои нигоҳ доштани коҳ, хошок *ва г.,* каҳдон.

**КАЧА** کچه *кит., кҳн.* ангуштарини бенигин.

**КАЧАБОЗӢ** کچه‌بازی *ниг.* **гачабозӣ**.

**КАЧАЛ I** کچل кал, тоссар, кадусар.

**КАЧАЛ II** کچل качпо, шахси пояш каҷ; **качал-качал қадам ниҳодан** ба монанди качпоҳо лангида роҳ рафтан.

**КАЧАЛИДАН** کچلیدن лангидан, лангида роҳ рафтан.

**КАЧАЛПО** کچلپا *гуфт.* пояш каҷ: **качалпо шудан**.

**КАЧКӮЛ** کچکول *ниг.* **кашкӯл**.

**КАҶ** کج хамдор, хамида; хам, уреб; *муқоб.* **рост: мехи каҷ, роҳи каҷ, хати каҷ, каҷ кардан, каҷ шудан; зулфи каҷ** зулфи тобдодаи бари рӯ; **каҷу килеб** роҳ ё чизи дигари пурпечу хам; **қадами каҷ гузоштан** *киноя аз* ба роҳи хато рафтан; **каҷ-каҷ нигоҳ кардан** бо назари ғайри хайрхоҳона нигаристан, бад-бад нигоҳ кардан.

**КАҶАБРӮ** کج‌ابرو 1. он ки қошу абрӯвони хамида дорад. 2. *маҷ.* хӯшрӯй.

**КАҶАК** *т.* کجک 1. мӯе, ки занон барои ороиш аз пеши гӯш ба рухсора фуроварда нӯгашро каҷ мебуранд. 2. *кит.* чангчаи филбонон, ки бо вай фил меронанд. 3. чангаки қассобӣ, қуллоб. 4. *гуфт.* зонукулчаи филизӣ барои пайвастани кунҷи лӯлаҳои дудкаш.

**КАҶАЛА(К)** کجلک//کجله *гуфт.* каҷ.

**КАҶАНДЕШ** کج‌اندیش 1. шахсе, ки дар ҳаққи касе нодуруст фикр мекунад, бадгумон; бадфикр, хатоандеш. 2. *маҷ.* душман, хасм.

**КАҶБАҲС** کج‌بحث он ки дар баҳс ба дурустии фикри нодурусти худ исрор мекунад; он ки дар баҳсу мунозира моҳияти фикри мусоҳибро муғризона нодуруст маънидод мекунад.

**КАҶБАҲСӢ** کج‌بحثی каҷбаҳс будан, дар баҳс ба фикри нодурусти худ исрор кардан.

**КАҶБИН** کج‌بین 1. олус, аҳвал. 2. *маҷ.* он ки назари нодурусту ғаразнок дорад; бадхоҳ, бадандеш.

**КАҶБИНӢ** کج‌بینی 1. он ки бинии каҷ дорад. 2. *мансуб ба* **каҷбин;** нисбат ба касе фикри нодуруст доштан; бадхоҳӣ, бадандешӣ.

**КАҶГАРДАН** کج‌گردن он ки гарданаш бештар ба як тараф тоб мехӯрад. 2. *маҷ.* гадо, талбанда.

**КАҶДАСТ** کج‌دست 1. он ки дасташ каҷ аст. 2. *маҷ.* қалбдаст, дузд.

**КАҶДАСТӢ** کج‌دستی 1. каҷ будани даст. 2. *маҷ.* ҳаромкорӣ, қалбдастӣ.

**КАҶДАҲОН** کج‌دهان он ки даҳонаш каҷ аст.

**КАҶДИЛ** کج‌دل дилсиёҳ, ботинаш вайрон, баддил; *муқоб.* **софдил**.

**КАҶДУМ** کج‌دم 1. он чи думаш каҷ аст. 2. *ниг.* **каждум**.

**КАҶӢ** کجی 1. каҷ будан 2. норостӣ, хамидагӣ; **каҷии чашм** олусӣ; **каҷӣ кардан (намудан)** дурӯғ гуфтан; кори нораво анҷом додан.

**КАҶКОР** کج‌کار қаллоб; *муқоб.* **росткор**.

**КАҶКОРД** کج‌کارد корди хоси хамидашакл барои буридани шохаҳои дарахтон.

**КАҶКОРӢ** کج‌کاری *маҷ.* қаллобӣ; **каҷкорӣ кардан** қаллобӣ кардан.

**КАҶКУЛОҲ** کج‌کلاه 1. он ки кулоҳро якшоха мепӯшад; олуфта, худпардоз. 2. *маҷ.* мағрур, мутакаббир.

**КАҶКУНҶ(А)** کج‌کنجه **:секунҷаи каҷкунҷа** (*риёз.*).

**КАҶКӮЛ** کجکول *ниг.* **кашкӯл**.

**КАҶМАКАҶ** کج‌مکج каҷ андар каҷ, каҷу килеб: **каҷмакаҷи кӯтал**.

**КАҶНИҲОД** کج‌نهاد бадсиришт, бадниҳод, бадтинат.

**КАҶНӮГ** کج‌نوگ он чи охираш каҷ аст.

**КАҶОВА** **كجاوه** сабад ё қуттие, ки барои кашондани бор (*асосан мева*) бо як банд аз ду паҳлуи асп, хар ё шутур овезон карда мешавад.

**КАҶОВАДОР** **كجاوه‌دار** дорои каҷова, каҷова басташуда: **шутурҳои каҷовадор**.

**КАҶОВАШИКАМ** **كجاوه‌شكم** он ки шикамаш калону овезон аст.

**КАҶПАҲЛУ** **كج‌پهلو** **:каҷпаҳлу задан** *гуфт.* ёнбош кардан, ба як паҳлу такя карда нишастан ё дароз кашидан.

**КАҶПО(Й)** **كج‌پا(ى)** кас ё чизи пояш каҷ, каҷалпо: **хирси каҷпо**.

**КАҶРАВ** **كج‌رو** 1. он ки бо роҳи рост намеравад, мунҳариф. 2. *маҷ.* бадраҳ, бадрафтор.

**КАҶРАВӢ** **كج‌روى** 1. баромадан аз роҳи рост, инҳироф. 2. *маҷ.* бадрафторӣ, бадроҳагӣ.

**КАҶРАФТОР** **كج‌رفتار** *ниг.* **каҷрав**; **чархи каҷрафтор** *киноя аз* фалак, дунё.

**КАҶРАФТОРӢ** **كج‌رفتارى** *ниг.* **каҷравӣ**.

**КАҶТАБЪ** **كج‌طبع** он ки завқ ва тавоноии дарки зебоӣ ва атроф надорад; кундфаҳм, бефаҳм.

**КАҶУКИЛЕБ** **كجوكليب** ноҳамвор, норост.

**КАҶУКИЛЕБӢ** **كجوكليبى** ноҳамворӣ.

**КАҶФАҲМ** **كج‌فهم** он ки гапро нодуруст фаҳмида ба он маънои ғалат медиҳад; он ки матлаберо аз рӯи ғараз нодуруст мепиндорад.

**КАҶФАҲМӢ** **كج‌فهمى** каҷфаҳм будан; ғалат фаҳмидани матлабе, ғалатфаҳмӣ.

**КАҶФИКР** **كج‌فكر** он ки фикри ғалат дорад; дорои фикри нодуруст.

**КАҶФИКРӢ** **كج‌فكرى** андешаи нодуруст, фикри нодуруст.

**КАҶХАТА** **كج‌خطه** каҷрах, рахаш каҷ, хати каҷ, хати мунҳанӣ.

**КАҶЧАШМ** **كج‌چشم** 1. олус. 2. *маҷ.* он ки ба чизу чораи касон бо чашми тамаъ нигоҳ мекунад.

**КАҶШОХ** **كج‌شاخ** ҳайвони шохаш каҷ.

**каш** **كش** 1. *асоси замони ҳозира* ва *сигаи амр аз* **кашидан**. 2. *ҷузъи пасини бархе аз калимаҳои мураккаб ба маъноҳои* баранда, ҳамлкунанда: **аробакаш, боркаш, донакаш**..., кашанда, таҳаммулкунанда: **балокаш, заҳматкаш, меҳнаткаш**, дудкунанда, кашанда: **сигоркаш, носкаш**, тарсимкунанда: **расмкаш, лоиҳакаш, сураткаш, нақшакаш**, истеҳсолгар, тавлидкунанда, истихроҷкунанда: **равғанкаш**, ҳаракатдиҳанда, пайвасткунанда: **лашкаркаш, симкаш, лӯлакаш** *ва г.*

**КАШ** I **كش** оғӯш, бар, сина, бағал.

**КАШ** II **كش** *кит.* зебо, дилрабо; ба хушӣ, ба хуррамӣ.

**КАШ** III **كش** 1. навор ё тасмаи дорои риштаҳои нозуки резинӣ, ки баъд аз кашида шудан ба ҳолати пешина бармегардад: **каши ҷуроб**. 2. навъе аз порча ва матоъ, ки хусусияти кашандагӣ дошта, дар таркибаш наххҳои чандирӣ дорад.

**КАШАК** **كشک** 1. чӯби дарози хамдор, ки аз чангакҳои ду нӯгаш сатили пуроб ё бори дигареро овехта, ба дӯш бардошта мебаранд. 2. *гуфт.* ғалладони ҷевон.

**КАШАМ** **كشم** *нав.* ба миқдори як бор кашидан, як кашиданӣ (*оид ба* нос, тамоку).

**КАШАНДА** **كشنده** 1. *сифати феълии замони ҳозира* аз **кашидан**. 2. ҷазб ва ҷалбкунанда; **қувваи кашанда** қувваи ҷозиба. 3. истифодакунанда, истеъмолкунанда (*доир ба* нос, тамоку *ва г.*).

**КАШАНДАГӢ** **كشندگى** ҷолибӣ, ҷаззобият, ҷозиба.

**КАШАФ** **كشف** *кит.* сангпушт, локпушт.

**КАШБАР** **كشبر** *кит.* хушқаду қомат, зебо.

**КАШБОФӢ** **كش‌بافى** *ниг.* **кешбофӣ**.

**КАШБОФТ** **كش‌بافت** *ниг.* **кешбофт**.

**КАШИДА** **كشيده** 1. *феъли ҳол ва сифати феълии замони гузашта* аз **кашидан**. 2. чизе, ки онро баркашида бошанд. 3. дароз, баланд. 4. кори дастии сӯзандӯзӣ ё мошинӣ, ки нақшҳоро аввал ба рӯи матоъ кашида, баъд бо наххҳои рангоранг медӯзанд; матои гулдӯзӣ кардашуда; сӯзанӣ; **кашидаву кушода** сахт, бо зар-

би тамом, бо тамоми қувва (шаппотӣ задан *ва г.*); **кашида гирифтан** бо зӯрӣ рабудан.

**КАШИДАДӮЗ** کشیده‌دوز дӯзандаи кашида, сӯзанидӯз.

**КАШИДАДӮЗӢ** کشیده‌دوزی 1. амали ка- шидадӯз, гулдӯзӣ. 2. нақшу нигори бо сӯзан ба матоъ дӯхташуда.

**КАШИДАН** کشیدن 1. ба тарафи худ овардан, ба худ наздик кардан; кашондан. 2. ҷалб (ҷазб) кардан, моил сохтан; тарафдори худ кардан. 3. аз ҷое ба ҷое овардан ё бурдан, гузарондан, интиқол додан: **хати телеграф кашидан, роҳи оҳан кашидан**. 4. аз поён ба боло баровардан (*мас., обро аз чоҳ, нафтро аз кон, лойро бо сатил ба бом*). 5. рехтан, андохтан (*чойро аз чойник ба пиёла, ошро аз дег ба табақ*). 6. берун кардан, баровардан (*мас., шамшер ва кордро аз гилоф*). 7. нақш кардан, наққошӣ кардан (*суратеро ба когаз, нақшеро ба девор*). 8. аз сар гузарондан; тоб овардан: **дард кашидан, заҳмат кашидан**. 9. афрохтан, дароз кардан ба боло: **қад кашидан**. 10. кашола кардан. 11. истеъмол кардан: **нос кашидан, сигор кашидан, чилим кашидан, банг кашидан**. 12. аз тан баровардан: **либосро кашидан, кафшро кашидан**. 13. молидан (*сурмаро* ба *чашм, ӯсмаро* ба *абрӯ*). 14. ҳосил кардан бо роҳи тақтир: **арақ кашидан, гулоб кашидан**. 15. *кит.* анҷомидан, расидан (-и кори касе): **кор то ҷое кашидан**. 16. ҷабида (макида) гирифтан, ба худ гирифтан: **обро ба худ кашидан; арра кашидан** бо арра буридан (*чӯбро*); **бӯ кашидан** бӯ кардан, бӯидан; **зарар кашидан** зиён дидан; **карнай кашидан** карнай навохтан; **лашкар кашидан** бо лашкар ба ҷое ба қасди ҷанг равона шудан; **наъра кашидан** баланд бонг задан; **саф кашидан** саф бастан, қатор шуда мураттаб истодан; **ташвиш кашидан** худро ба заҳмат мондан; **тор кашидан** таноберо байни ду нуқта кашол карда бастан; **уллос кашидан** нула кашидан; **хат кашидан** а) хат задан, ботил кардан (*навиштаеро*); б) бо хати рост ишора мондан (*ба зери навиштае*); **ба канор кашидан** а) канорачӯӣ кардан, худро ба як сӯ гирифтан; дур шудан; **дар (ба) бар кашидан** оғӯш кардан, ба оғӯш гирифтан, ба канор кашидан; **сар кашидан** а) сар боло кардан, қад кашидан; сабз шуда (*рӯида*) сарак пайдо кардан; б) *киноя аз* сар тофтан аз чизе, сар нафуровардан ба чизе; **абрӯ дарҳам кашидан** чин бар абрӯ афкандан, рӯ турш кардан, қавоқи худро овезон кардан; **ба (риштаи) назм кашидан** ба шакли шеърӣ даровардан; шеър гуфтан; **расвои** *касеро* **кашидан** касеро шармандаву беобрӯ кардан.

**КАШИШ** I کشش 1. *исми феълӣ* аз **кашидан**. 2. ҷозиба; **қувваи кашиш** қувваи ҷозиба.

**КАШИШ** II کشیش рӯҳонии насрониён (*исавиён*).

**КАШИШДОР** کشش‌دار кашидашаванда, дарозшаванда, дорои ёзандагӣ; дароз; **овози (садои) кашишдор** овози (ҳарфи) дар талаффуз дарозтар аз маъмулӣ.

**КАШӢ** کشی *кит.* хушӣ, хушҳолӣ, тандурустӣ, зебоӣ.

**КАШК** کشک 1. *хӯр.* қурут. 2. *ниг.* **кашкоб**; оши кашк. 3. орди ҷав.

**КАШКАК** کشکک устухони бадани инсон, ки дар пеши зону қарор дорад.

**КАШКАЛА** کشکله *кит.* навъи пойафзол ва кафш.

**КАШ-КАШ** کش‌کش кашокаш, кашмакаш; ◊ **каш-каши қозихона** мурофиаи қозихонагӣ.

**КАШКАШАК** کش‌کشک камонғӯлаки бачагона.

**КАШ-КАШОН** کش‌کشان кашолакунон, ка- шонкашон.

**КАШКИН** کشکین 1. *ниг.* **кашкӣ**. 2. ҷавин; **нони кашкин** нони ҷавин.

**КАШКӢ** کشکی *мансуб ба* **кашк;** таҳияшуда аз кашк.

**КАШКОБ** کشکاب таоми обакӣ, ки аз ярмаи ҷав ё ҷуворӣ пухта, бо ҷурғот ё бо қурутоба мехӯранд.

**КАШКОС** کشک‌آس *кҳн.* осиёбе, ки бо ёрии гову хар ба кор медароманд.

**КАШКӮЛ** کشکول *таър.* 1. норгили дарёӣ ва баҳрӣ. 2. каду ё косаи завракшакл, ки қаландарон ба китф ё ба оринҷи дасти худ овехта мегаштанд ва чизҳои гадоӣ кардаашонро ба он меандохтанд ва он дар қадим аз меваи

кашкӯл сохта мешуд.

**КАШКӮЛА** کشکوله *кит.* ғӯзаи пахта.

**КАШМАКАШ** کشمکش талош ва ҷанҷоли чанд кас бар болои чизе, ё масъалае, кашокаш, мунокиша; **кашмакаш кардан** мунокиша (*баҳсу ҷидол*) кардан.

**КАШМАКАШӢ** کشمکشی *ниг.* **кашмакаш**.

**КАШМИРӢ** کشمیری *мансуб ба* **вилояти Кашмир**; **шоли кашмирӣ** шоли мулоим, ки дар Кашмир бофта мешавад.

**КАШНИЗ** کشنیز *ниг.* **кашнич**.

**КАШНИЧ** کشنیج гиёҳи ғизоии хушбӯест, ки хому пухтаи он хӯрда мешавад.

**КАШОВАРЗ** کشاورز *ниг.* **кишоварз**.

**КАШОВАРЗӢ** کشاورزی *ниг.* **кишоварзӣ**.

**КАШОКАШ** کشاکش *ниг.* **кашмакаш**.

**КАШОКАШӢ** کشاکشی *ниг.* **кашмакашӣ**.

**КАШОЛ** کشال давомдор, дароз; **кашол додан** дароз кардан, тӯл кашондан; ба таъхир андохтан, ба қафо партофтани иҷрои коре (*одатан қасдан*); **кашол ёфтан** дароз кашидан, хеле вақт давом кардан, ба тӯл анҷомидан; дароз кашида шудан; **кашол кардан** *ниг.* **кашол додан; кашол шудан** тӯл кашидан; **гапро кашол додан** гапро дароз кардан, муддати зиёд гап задан; **бо дили кашол** умедворона, бо умед; **дил кашол будан** моил будан, хеле рағбат доштан (*ба коре, чизе*); **дил кашол шудан** хостан; ба чизе орзуманд шудан.

**КАШОЛА** کشاله *гуфт.* як навъ одами либосҳояш ҳамеша овезону камтартиб ва худаш сусткору ноӯҳдабаро; **кашола кардан** а) чизеро бо зӯр ба сӯи (*ё* аз пайи) худ кашида бурдан: **ба замин расонда кашида бурдан;** б) кашол додан, тӯл кашондан; **кашола шуда гаштан** аз пайи чизе гаштан (*маҷбуран ё хира шуда*); **кашола шуда рафтан** бе майлу хоҳиши худ рафтан ба сӯе; аз дунболи касе рафтан.

**КАШОЛАКОР** کشاله کار *ниг.* **кашолкор**.

**КАШОЛАКОРӢ** کشاله کاری *ниг.* **кашолкорӣ**.

**КАШОЛАКУНОН** کشاله کنان *феъли ҳол аз* **кашола кардан**; бо зӯрӣ кашида, кашола карда.

**КАШОЛДИҲӢ** کشالدهی ба қафо андохтан кореро, имрӯзу фардо кардан дар иҷрои коре.

**КАШОЛДОР** کشالدار давомдор, дунболааш дароз.

**КАШОЛЁБӢ** کشالیابی *сифати феълии замони гузашта аз* **кашол ёфтан**; батаъхирмонда.

**КАШОЛКОР** کشالکار он ки иҷрои кор- ҳоро ҳамеша ба таъхир меандозад, дар ҳалли масъалаҳо сусткорӣ мекунад.

**КАШОЛКОРӢ** کشالکاری кашолкор будан, кашол додани иҷрои корҳо ё ҳалли масъалаҳо, сусткорӣ.

**КАШОЛПО** کشالپا одами сустҳаракату ноӯҳдабаро, лаванд.

**КАШОН** کشان *феъли ҳол аз* **кашидан;** кашола карда, кашолакунон; **кашон-кашон** а) кашола карда, кашолакунон, бо зӯр ва маҷбуран (бурдан); **кашон-кашон бурдан** кашола карда бурдан; б) кӯчкашонии зиёд.

**КАШОНДАН** کشاندن *тарзи бавоситаи феъли* **кашидан**. 1. чизеро бардошта ё ба чорпо ва ё ба ягон нақлиёт бор карда аз ҷое ба ҷое нақл кардан; **об кашондан бо ғалбер** *киноя аз* кори бенатиҷа ва беҳуда кардан. 2. маҷбур кардан касеро ба кашидани чизе (*мас.*, *нос, папирос ва г.*); **бӯ кашондан** ба димоғи касе чизи бӯдореро нигоҳ доштан, то ки вай бӯй кунад, бӯёнидан. 3. ғалладонаро аз осиёб гузаронида орд кардан.

**КАШОНИДАН** کشانیدن *ниг.* **кашондан**.

**КАШТАЛ** کشتل *лаҳҷ.* гиребон, яқа, яха.

**КАШФ** کشف 1. ошкор кардан, кушодани парда аз болои чизе, иктишоф. 2. чизи то ҳол номаълум ва ниҳонеро ёфтан ва ба асоси илмӣ ба субут расонидани он; **кашфи асрор** кушодани сирҳо, дарёфтани розҳои ниҳонӣ; **кашфи каромот** *д.* кушодани асрори ғайб ё пешакӣ хабар додан аз ягон ҳодисаи рӯй надода, ки шайху авлиё ба худ нисбат медоданд; **кашфи кони нафт** пайдо кардани кони нафт дар натиҷаи ҷустуҷӯи геологӣ.

**КАШФИЁТ** کشفیات 1. *ҷ.* **кашфӣ//кашфия**. 2. *ниг.* **кашф** 2.

**КАШФӢ** کشفی *кит. мансуб ба* **кашф**.

**КАШША** کشه сабад ё тӯрбаи махсуси аз хас бофташуда барои ба хар бор карда кашондани ахлоту хокрӯба.

**КАШШОФ** *а.* کشّاف 1. кашфкунанда. 2. пешоҳанг (*истиллоҳи солҳои аввали баъди инқилоб*).

**КАЪБ** *а.* کعب 1. *кит.* устухони банди пой ва соқ, буҷулаки по. 2. устухон ё чизи ба он монанди шашпаҳлуи мураббаи аз як то шаш холдошта, ки бо он дар нард бозӣ мекунанд. 3. қисми аз берун поёни пиёла, коса, табақ *ва г.* 4. *риёз.* решаи сеюм, ададе, ки агар ду бор дар худаш зарб зананд, решаи сеюми он пайдо мешавад, 2х2х2=8 каъби 8 баробари 2 аст.

**КАЪБА** *а.* کعبه 1. *д.* хонаи Худо, хонаи чоркунҷае дар шаҳри Макка (*Арабистони Саудӣ*), ки мусулмонон вақти намоз ба сӯи он рӯ меоранд (қибла) ва дар тӯли зиндагӣ агар қудрат ва тавоноӣ бошанд, як бор онро зиёрат (ҳаҷ) кардан аз фарзҳои ислом аст, Байтулҳарам. 2. *кит.* ҷои азиз ва мавриди эҳтирому муҳаббат.

**КВАДРАТ** *лот.* کودرت 1. *ҳанд.* росткунҷаи баробартараф, мураббаъ. 2. *риёз.* ҳосили зарби як адади ба худи он адад зарбшуда.

**КВАДРАТӢ** کودرتی *мансуб ба* **квадрат**: **муодилаи квадратӣ**.

**КВАНТ** *олм.* کونت *физ.* миқдори аз ҳама хурди ягон қувва.

**КВАНТӢ** کونتی :*мансуб ба* **квант**: **назарияи квантӣ**.

**КВАРТЕТ** *ит.* کورتت *мус.* асари мусиқавӣ барои чаҳор овоз ё чаҳор гуна соз.

**КВАРТС** *олм.* کورتس *маъд.* яке аз маъданҳои кӯҳӣ, ки шаффоф ва нимшаффоф буда, дар саноати оптикӣ ва радиотехникӣ низ аз он истифода мебаранд.

**КВАС** *р.* کوس нӯшобаи туршмазаи ғайриалкоголӣ, ки бо роҳи туршонидани нон дар об ҳосил мешавад.

**КВОРУМ** *лот.* کوارم миқдори иштироккунандагони ҷаласа, ки барои қонунӣ шудани он зарур мебошад, ҳадди нисоб.

**КВОТА** *лот.* کواته ҳисса, саҳм; ◊ **квотаи президентӣ** имтиёзе, ки аз ҷониби Президент ҷиҳати дохил шудан дар мактабҳои олии ҷумҳурӣ барои ҷавондухтарону ҷавонписарони водиҳои дурдаст дода мешавад.

**КЕБИДАН** کیبیدن 1. *кит.* аз роҳи рост баромадан, каҷ рафтан. 2. ибо кардан; хӯсидан, тарсидан.

**КЕГЛ** *олм.* کیگل калонтарин дараҷаи ҳарфҳо дар матбаа.

**КЕК** کیک *кит.* мардумаки чашм.

**КЕКС** *англ.* ککس навъи нони қандини мавиздор ё мағздор ва ё бидуни он ки одатан дар шакли нони хиштӣ ё гирда мепазанд.

**КЕЛИН** *т.* کلین *гуфт.* арӯс; **келин кардан, келин фуровардан** арӯс кардан, арӯс овардан.

**КЕЛИНБИБӢ** کلین‌بیبی *гуфт.* муроҷиати эҳтиромона ба арӯс.

**КЕЛИНБИЁРОН** کلین‌بیاران *ниг.* **арӯсбиёрон**.

**КЕЛИНБИНӢ** کلین‌بینی *гуфт.* маросими аввалин бор ба дидани арӯс ҷамъ шудани хешовандони домод.

**КЕЛИНПОШШО** کلین‌پاشّا *гуфт.* муроҷиати иззатмандона ба арӯс.

**КЕЛИНТАЛ(А)БОН** کلین‌طلبان *ниг.* **арӯстал(а)бон**.

**КЕЛИНФУРОРӢ** کلین‌فراری *гуфт.* тӯйи арӯсӣ, ба хонаи худ овардани арӯс.

**КЕЛИНЧАК** کلین‌چک *гуфт.* наварӯс, арӯси нав ба хонаи шавҳар омада.

**КЕЛИНШАВАНДА** کلین‌شونده *ниг.* **арӯсшаванда**.

**КЕМА** کیمه *гуфт.* киштӣ, паром.

**КЕМУХТ** کمخت чарми донадор, ки аз пӯсти сағрии аспу хар месозанд.

**КЕМУХТГАР** کمخت‌گر чармгар.

**КЕМУХТӢ** کمختی *мансуб ба* **кемухт**; аз кемухт дӯхта ё сохташуда.

**КЕНГУРУ** *англ.* کنگرو *зоол.* ҳайвони алафхор, ки бачаи навзоди худро дар халтачаи табиие, ки зери шикам дорад, гирифта мегардад ва дар он ҷо аз пистонаш шир медиҳад (*асосан*

*дар Австралия зиндагӣ мекунад*).

**КЕНҶА** *т.* کنجه *гуфт.* фарзанди охирин дар оилаи як падару модар.

**КЕҲ** که *кит.* хурд, майда, нисбат ба (одам), *муқоб.* **меҳ**.

**КЕҲИН** کهین хурдтарин, майдатарин; *муқоб.* **меҳин**.

**КЕҲТАР** کهتر хурдтар, майдатар; *муқоб.* **меҳтар**.

**КЕҲТАРӢ** کهتری 1. хурдӣ, майдагӣ. 2. хизматгор.

**КЕШ I** کیش 1. дин, мазҳаб, оин. 2. расму одат, атвор.

**КЕШ II** کیش тирдон, тиркаш.

**КЕШ III** کیش *варз.* 1. ҳолате дар шатранҷ, ки дар он шоҳ ба яке аз донаҳои ҳариф таҳдид шавад. 2. дар шатранҷ ҳангоми кеш додан ба ҳариф гуфта мешавад.

**КЕШ IV** کیش навъе аз порчаи катонӣ.

**КЕШБОФӢ** کیشبافی амали аз кеш тайёр кардани матоъ.

**КЕШБОФТ** کیشبافت аз кеш бофташуда.

**КИ** که 1. *пайвандаки тобеъкунанда, ки ҷумлаҳои пайравро ба сарҷумла мепайвандад.* 2. *бо пайвандак ва калимаҳои дигар омада, пайвандакҳои таркибӣ месозад:* **ё ки, вақте ки, зеро ки, гарчанде ки** *ва г.*

**КИБЕРНЕТИКА** *ю.* کیبرنتیکه илм дар бораи қонунҳои умумии ҷараёни идоракунӣ ва робита дар системаҳои муташаккил.

**КИБЕРНЕТИКӢ** کیبرنتیکی *мансуб ба* **кибернетика**.

**КИБОР** *а.* کبار 1. *ҷ.* **кабир**. 2. аъён, ашроф.

**КИБОРЗОДА** کبارزاده фарзанди хонаводаи аъён, ашрофзода.

**КИБР** *а.* کبر калонгирӣ, такаббур, мағрурӣ: **кибру ғурур**.

**КИБРИЁ** *а.* کبریا *кит.* 1. азамат, бузургӣ (*сифати Худо*). 2. ғурур, мағрурӣ.

**КИБРИТ** *а.* کبریت гӯгирд; чӯбчаи борике, ки дар нӯгаш барои даргирондани чароғ *ва г.* олтингӯгирд дорад.

**КИЁ** کیا *кит.* 1. соҳиб, ҳоким; подшоҳ. 2. паҳлавон, диловар.

**КИЁНО** کیانا яке аз чор унсур, (об, оташ, хок, бод) ки гӯё олам аз онҳо таркиб ёфтааст; асли ҳар чиз.

**КИЁР** کیار *кит.* лавандӣ, танбалӣ, коҳилӣ.

**КИЁСАТ** *а.* کیاست зиракӣ, ҳушёрӣ, басират.

**КИЗБ** *а.* کذب *кит.* дурӯғ, фиреб.

**КИЛЕБ** کلیب кач, уреб, норост, хам; **качу килеб** вайрон.

**КИЛИК** کلیک *кит.* ангушти хурди по ва даст.

**КИЛК** کلک 1. най, қамиш. 2. найқалам; қалам; **қаламу дафтар** қаламу коғаз.

**КИЛЛА** کلّه *кит.* 1. парда, чодире, ки сақф мепӯшанд. 2. сақф, шифт.

**КИЛО I** کلا *кҳн.* кӯза.

**КИЛО II** *фр.* کیلا *ҷузъи пешини калимаҳои мураккаб дар таркиби калимаҳои ифодакунандаи ченаку андоза ба маънои* ҳазор: **киловатт, километр**.

**КИЛО III** کیلا *гуфт., ниг.* **килограмм**.

**КИЛОБАЙТ** کیلابیت *итт.* воҳиди ченаки ҳаҷми иттиллоот дар хотираи компютер, ки ба $10^{24}$ байт баробар аст.

**КИЛОВАТТ** کیلاوت воҳиди ченкунии қувваи ҷараёни барқ, ки ба 1000 ватт баробар аст, воҳиди тавоноӣ, иқтидор (*ифодаи ихтисориаш* кВт).

**КИЛОВАТТ-СОАТ** کیلاوت ساعت воҳиди андозаи нерӯ ё кор, ки асосан дар электротехника истифода шуда, бо аломати кВт/С. (1 кВт.) ишора мегардад.

**КИЛОВОЛТ** *ю.* کیلاوالت воҳиди ченаки шиддати ҷараёни барқ.

**КИЛОГРАММ** *ю.* کیلاگرم ченаки вазн, ки ба 100 грамм баробар аст, кило (*ифодаи ихтисориаш* кг).

**КИЛОМЕТР** کیلامتر ченаки дарозӣ, ки баробар ба 1000 метр аст (*ифодаи ихтисориаш* км);

воҳиди дарозӣ.

**КИЛОТОННА** کیلاتانّه воҳиди шартии қувваи заряди ҳастаӣ, ки ба нерӯи таркиши 1000 тонна тратил баробар аст.

**КИЛЧ** کلچ *кит.* чин, шикани зулф, хами зулф.

**КИМ** کیم *гуфт. ҳиссачае, ки бо пурсиш-ҷонишинҳо ва зарфҳо омада,* номуайяни*ро ифода мекунад:* **ким-кадом, ким-куҷо, ким-кай, ким-кӣ, ким-чӣ**.

**КИМИЁ** *ю.* کیمیا 1. *таър.* илми бардурӯғ дар бораи ба тиллову нуқра мубаддал гардонидани филизҳои одӣ ба воситаи иксир-ҷавҳари афсонавӣ дар асрҳои миёна, алхимия. 2. *маҷ.* чизи камёб, нодир. 3. *маҷ.* макру ҳила; фикр ва мулоҳизаи нозукбинона. 4. *ниг.* **химия**.

**КИМИЁГАР** کیمیاگر *таър.* он ки даъвои пучи аз филизҳои одӣ, аз қабили мис ва қалъагӣ, тиллову нуқра сохтан мекард.

**КИМИЁГАРӢ** کیمیاگری 1. шуғли кимиёгар. 2. *маҷ.* кори каммеҳнати пурфоида; фиребгарӣ.

**КИМИЁӢ** کیمیائی 1. *мансуб ба* **кимиё**. 2. кимиёгар.

**КИМОЛ** کیمال *кит., зоол.* ҷонвари кабудранге, ки аз пӯсти он пӯстин медӯзанд, савсар.

**КИМХО(Б)** کیمخا(ب) навъи матои абрешимии нафиси рангоранг: **камзӯли кимхо**.

**КИН** کین душманӣ ва буғз, ки касе дар дил нигоҳ медорад, адоват, кина; **кину адоват** душманӣ ва нафрату бадхоҳии дарунӣ; **кину ҳасад** душманӣ ва нотавонбинӣ.

**К-ИН** کین *шакли кӯтоҳшудаи* **ки ин**.

**КИНА** کینه 1. *ниг.* **кин**; **кина гирифтан (доштан)** дар дили худ нисбат ба касе адоват парваридан. 2. *д.* чашмзахм, чашмрасӣ, суқ; **кина кардан** аз касе гӯё зарару зиёни чашмзахмро баровардаӣ шуда, амали афшону такон, бо нон силакунӣ ва дуохониро иҷро кардан.

**КИНАВАР** کینه‌ور *ниг.* **кинадор**.

**КИНАГАР** کینه‌گر *ниг.* **кинадор**.

**КИНАДОР** کینه‌دار он ки дар дилаш нисбат ба касе душманию бадхоҳӣ дорад; бадкина.

**КИНАДОРӢ** کینه‌داری кинадор будан, бадкинагӣ; буғз; душманӣ, адоват.

**КИНАКАШ** کینه‌کش *ниг.* **кинахоҳ**.

**КИНАТӮЗ** کینه‌توز *кит., ниг.* **кинаҷӯ**.

**КИНАТӮЗӢ** کینه‌توزی *ниг.* **кинаҷӯӣ**.

**КИНАХОҲ** کینه‌خواه адоватпарвар, бадхоҳ.

**КИНАХОҲӢ** کینه‌خواهی дар дил адоват парвардан; ба қасос фурсат ҷустан.

**КИНАЧӢ** کینه‌چی *д.* он ки гӯё бо дуою амал аз одамони чашми бад расида зарари чашмзахмро дур мекунад.

**КИНАҶӮ(Й)** کینه‌جو(ی) *ниг.* **кинахоҳ**.

**КИНАҶӮӢ** کینه‌جوئی *ниг.* **кинахоҳӣ**.

**КИНГ** کنگ амради беҳаё, шаттоҳ, амрад.

**КИНДОР** کیندار *ниг.* **кинадор**.

**КИНЕМАТОГРАФИСТ** *ю.* کینماتگرفیست филмсоз, филмбардор, синамогар.

**КИНЕМАТОГРАФИЯ** *ю.* کینماتگرفیه синамогарӣ, соҳаи фарҳанг, ки бо истеҳсоли кинофилмҳо ва намоиши онҳо машғул аст.

**КИНЕСКОП** *ю.* کینسکاپ абзори лӯлашакли қабулкунандаи навори видео барои аз нав падид овардани тасвир дар оинаи телевизион *ва г.*

**КИНЕТИКА** *ю.* کینتیکه қисми асосии механика, ки ҳаракатро вобаста ба сабабҳои асосии он меомӯзад, яъне динамика ва статикаро дар бар мегирад: **кинетикаи физикӣ, кинетикаи химиявӣ**.

**КИНЕТИКӢ** کینتیکی *мансуб ба* **кинетика**: **хусусияти кинетикӣ**.

**КИНО** *ю.* کینا *ниг.* **синамо**.

**КИНОВАР** کین‌آور интиқомҷӯ, интиқомгир; ҷанговар.

**КИНОВАРӢ** کیناوری ҷангҷӯӣ, интиқомҷӯӣ.

**КИНОКОМЕДИЯ** کیناکامدیه *ниг.* **филм (-и мазҳакавӣ)**.

**КИНОСТУДИЯ** *ю.* کیناستودیه муассисае, ки филмҳои кино истеҳсол мекунад.

**КИНОТЕАТР** *ю.* کیناتیاتر бинои махсус барои ба омма нишон додани кинофилмҳо.

**КИНОФЕСТИВАЛ** *ю.* کینافستول намоиши оммавии филмҳо бо мақсади муайян кардани беҳтарини онҳо, фестивали филмҳо.

**КИНОФИЛМ** *ю.* کینافیلم асари санъати кино, филми бадеӣ; **кинофилми мустанад** филми ҳуҷҷатӣ.

**КИНОШИНОС** کیناشناس мутахассис ва мунаққиди санъати кино.

**КИНОШИНОСӢ** کیناشناسی илм дар бораи санъати кино.

**КИНОЯ** *а.* کنایه 1. *адш.* навъи санъати сухан аст, ки нависанда ё гӯянда калимаву ибораеро ғайр аз маънои аслиаш ба маънои маҷозии дигари мантиқан ва ташбеҳан бо он наздик кор мефармояд. 2. сухане, ки дар он мақсади аслӣ пинҳон бошад; рамз, ишора; **киноя задан (кардан)** сухани кинояомез гуфтан; пичинг задан.

**КИНОЯВӢ** کنایه‌وی *мансуб ба* **киноя**; **маънои кинояӣ** маънои бо истифодаи санъати киноя ифодаёфта дар калимаву иборахо.

**КИНОЯДОР** کنایه‌دار *ниг.* **кинояомез**.

**КИНОЯОМЕЗ** کنایه‌آمیز пичингдор, духӯра.

**КИНҶ** کنج *кит.* бузургҷусса, қавиҳайкал: **пилони кинҷ** филҳои қавиҷуссаи чангӣ.

**КИРДИГОР** کردگار *д.* офаринанда, офаридгор, холиқ (*сифати Худо*).

**КИРДОР** کردار рафтор; кор, амал; **кирдори ношоиста** кор ва рафтори ношоям; **кору кирдор** кору рафтор.

**КИРЁ** کیریا *ниг.* **кирётахта**.

**КИРЁТАХТА** کیریاتخته тахтапорчаи оҳанӣ, ки сӯрохиҳои калону хурди зиёде дорад ва заргарон симҳои тиллову нуқрагини ғафсрехтаро аз даруни он сӯроххо кашида гузаронда, ба шакли симҳои борик медароранд.

**КИРМ** کرم ҳашароти хазандаи баданаш нарму дарози беустухон, ки дар оби лойқа, дар меваҳо ва гӯшт пайдо мешавад: **кирми лойхӯрак, кирми себ; кирми пилла** *ниг.* **кирмак**; **кирми шабтоб** кирми хурде, ки моддаи фосфории рӯи баданаш дар торикӣ аз худ рӯшноӣ медиҳад.

**КИРМАК** کرمک кирми шапалаки абрешими тут, ки баъди гирифтани пилла ва абрешим аз он парвариш мекунанд, кирми пилла, кирми абрешим; **кирмак барин хӯро** боиштиҳо, пурхӯр (*ишора ба давраи бедоршавӣ ва бисёр барги тут хӯрдани кирми пилла*).

**КИРМАКДОР** کرمک‌دار *ниг.* **кирмакпарвар**.

**КИРМАКДОРӢ** کرمک‌داری *ниг.* **кирмакпарварӣ**.

**КИРМАКПАРВАР** کرمک‌پرور он ки машғули парвариши кирмак аст; мутахассиси соҳаи кирмакпарварӣ.

**КИРМАКПАРВАРӢ** کرمک‌پروری соҳаи кишоварзӣ, ки ба парвариши кирми пилла ихтисос дода шудааст, кирмакдорӣ; шуғли кирмакпарвар.

**КИРМЗАДА** کرم‌زده чизе, ки дар он кирм пайдо шудааст, кирмхӯрда: **талқон ва қурутҳои кирмзада**, **зардолуи кирмзада**.

**КИРМКАРДА** کرم‌کرده *ниг.* **кирмзада**.

**КИРМХӮРДА** کرم‌خورده он чи ба он кирм даромада нобуд кардааст; **дандони кирмхӯрда** дандони аз дарун пӯсида ва иллат пайдокарда.

**КИРМЧА** کرمچه кирми хурд.

**КИРМШАКЛ** کرم‌شکل ҳамчун кирм, ба кирм монанд.

**КИРО** *а.* کرا 1. иҷорагирии хона, замин, чорпо ё чизи дигар барои муддати маълуме дар бадали маблағе, иҷора. 2. маблағе, ки ба ивази иҷорагирии чизе, ҷое, чорпое ба соҳиби он пардохта мешавад, пули иҷора; **киро кардан** (*ҷое, чизе ё чорпоеро*) ба иҷора гирифтан; **ба киро гирифтан** (*чизеро*) ба иҷора гирифтан; **ба киро додан** ба иҷора додан (*чизеро*); **кирои** *чизе* **кардан (накардан)** арзидан (наарзидан), сазовор будан (набудан) ба чизе: **кирои гап задан намекунад** ҳатто ба гап задан ҳам намеарзад.

**КИРОӢ** کرائی 1. кирошуда, ба киро гирифташуда: **аробаи кироӣ, мошини кироӣ**. 2. арзишдор; **кироӣ набудан** намеарзад; казоӣ набудан, арзанда набудан; **одами кироӣ** одами

ба чизе арзанда, сазовор, лоиқ.

**КИРОКАШ** کراکش 1. он ки чорпо ё воситаи нақлиёти худро ба касе ба киро (иҷора) медиҳад. 2. он ки ба воситаи нақлиёти худ ба ивази маблағе мусофиркашонӣ ё боркашонӣ мекунад.

**КИРОКАШӢ** کراکشی шуғл ва амали кирокаш, ба киро додани чорпо, ароба, мошин *ва ғ.*

**КИРОКАШХОНА** کراکش‌خانه ҷои исти воситаҳои нақлиёти кироӣ.

**КИРОКУНАНДА** کراکننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **киро кардан**; он ки чизеро ба киро гирифтанист.

**КИРОКУНӢ** کراکنی киро кардан, ба киро гирифтан.

**КИРОМ I** *а.* کرام *ҷ.* **карим**.

**КИРОМ II** کرام *ниг.* **кирομӣ**.

**КИРОМӢ** کرامی *ниг.* **гиромӣ**; **кирομӣ доштан** азиз доштан, ҳурмат кардан.

**КИРОПУЛӢ** کراپولی маблағе, ки дар бадали кирояи чизе пардохта мешавад.

**КИРОШУДА** کراشده *сифати феълии замони гузашта аз* **киро шудан**; чизе, ки ба киро гирифта шудааст.

**КИРОЯ** کرایه 1. *ниг.* **киро**. 2. кирошуда, кироӣ; **аскари кироя** аскаре, ки ба ивази музде адои хизмат мекунад; **коркуни кироя** қувваи кории ба киро гирифташуда; **савории кироя** чорпои ба иҷора (киро) гирифташуда.

**КИРОЯНИШИН** کرایه‌نشین *ниг.* **иҷоранишин**.

**КИСА** *а.* کیسه 1. ҷои халтачашакл дӯхташуда дар либос барои гузоштани пул ва чизҳои майдаи сабук, ҷайб; **кисаи бағалӣ** *ниг.* **кисабағал**. 2. халтачаи пул, ҳамён. 3. халтачае аз матои дурушт, ки дар ҳаммом бо он баданро молида мешӯянд; **ба кисаи** *касе* **рафтан** ба дасти касе афтодани пули касе; **дар киса тугун карда мондан** пасандоз кардан (маблағеро); **даст ба киса задан** даст ба ҷайб андохта, пул баровардани шудан; **кисаи** *касеро* **афшонда гирифтан** тамоми пули дар ҷайб доштаи касеро гирифтан; ◊ **кисаро бо чормағи пуч пур кардан** ба касе ваъдаи хушку холӣ додан; **таги киса кам шудан** кам шудани сармоя ё маблағи ғункардаи касе зарар дидан аз муомилае.

**КИСАБАҒАЛ** کیسه‌بغل *ниг.* **бағалкиса**.

**КИСАБУР** کیسه‌بر дузде, ки дар бозор ва дигар ҷойҳои серодам пули мардумро аз кисаи онҳо мерабояд.

**КИСАБУРӢ** کیسه‌بری дуздидани пули касон аз кисаи онҳо; амали дузди кисабур.

**КИСАГӢ** کیسگی ба киса гузоштташаванда, ҷайбӣ; ҳар чизи хурд, ки дар киса ғунҷиданаш мумкин аст: **дафтарчаи кисагӣ, китобчаи кисагӣ, соати кисагӣ**.

**КИСАДОР** کیسه‌دار 1. либосе, ки киса дорад ё чизе, ки шабеҳи кисаро дорад. 2. *кит.* хазинадор; хазиначӣ. 3. *киноя аз* одамони пулдор, бой; он ки дар вақти арзонӣ чизҳоро харид мекунад ва дар вақти камчинию қиматӣ онҳоро мефурӯшад; ҳаннот, ҷаллоб.

**КИСАКАМАР** کیسه‌کمر ҳамён, халтачае, ки одатан шахсони савора аз ду паҳлу ба камар мебанданд.

**КИСАКАСАЛ** کیسه‌کسل *гуфт., маҷ.* он ки дар кисааш пул надорад, кисатиҳӣ, кисахолӣ, бепул.

**КИСАКОВӢ** کیسه‌کاوی кофтани киса; даст андохтан ба киса барои баровадани пул.

**КИСАМОЛ** کیسه‌مال он ки дар ҳаммом тани одамонро тоза мекунад; халтакаш, даллок, ходимчӣ.

**КИСАТИҲӢ** کیسه‌تهی *ниг.* **кисахолӣ**.

**КИСАХАРҶӢ** کیسه‌خرجی маблағи андаке, ки барои хароҷоти майда бо худ мегиранд.

**КИСАХОЛӢ** کیسه‌خالی он ки дар киса пуле надорад, бепул, тиҳикиса.

**КИСВАТ** *а.* کسوت *кит.* либос, пӯшок.

**КИСВАТГАРӢ** کسوت‌گری *кит.* 1. либоспӯшӣ; **кисватгарӣ кардан**. 2. ба либоси дигар даровардан. 3. *киноя аз* тарҷума кардан.

**КИСЛОТА** کیسلاته *хим.* моддаи (пайвасти) химиявӣ, ки дар таркибаш гидроген дошта, ба ионҳо ҷудо шуда, мазаи туршӣ дорад, те-

зоб: **кислотаи нитрат, кислотаи сулфат, кислотаи карбон**.

**КИСРО** كسرى 1. *шакли арабишудаи* Хисрав. 2. лақаби Хисрави Анӯшервон. 3. *таър.* лақаби подшоҳони Сосониён баъд аз Хисрави Анӯшервон.

**КИТМОН** *а.* كتمان махфӣ доштан, пинҳон кардан.

**КИТОБ** *а.* كتاب варақҳои таълифии дастнавис ё чопӣ, ки ҷилд шуда бошад: **китоби хониш, китоби алифбо; китоби дарсӣ** китобе, ки дар мактабҳо аз рӯи он дарс мехонанд; **китоби луғат** китобе, ки дар он маҷмӯи калима ва ибораҳои забоне бо шарҳу тафсир ё тарҷумааш гирд оварда шудааст (*бо риояи тартиби алифбо*), фарҳанг, луғатнома; **бозори китоб** растаи китобфурӯшон; **ҳисобу китоб кардан** дахлу харҷро баррасӣ кардан, ба ҳисоб гирифтан; ҳисобро баробар кардан; **як китоб маънӣ доштан** пурмаънӣ будани сухане.

**КИТОБА** *а.* كتابه матне, ки бо хати ҷалӣ бар девори масҷидҳо, болои дарвозаҳо ва ё санги мақбараҳо канда ё навишта шудааст; *муқ.* **катиба II**.

**КИТОБАТ** *а.* كتابت навиштан; нусха- бардорӣ аз рӯи навиштае; **китобат кардан** навиштан; рӯбардор кардан, нусха бардоштан (*аз навиштае*).

**КИТОБАТӢ** كتابتى **:аломатҳои китобатӣ** *грам.* маҷмӯи аломатҳо дар забони хаттӣ (*аз қабили* нуқта, вергул, нуқтавергул, аломатҳои суол, хитоб, баён *ва г.*), ки барои дуруст дарк кардани мазмуни матн ва бе ғалат хондани он хизмат мекунанд; **забони китобатӣ** забони бо хат сабтшудаи услубҳои бадеӣ, илмӣ, публисистӣ ва коргузории расмӣ, забони хаттӣ.

**КИТОББАРОРӢ** كتاببرارى нашри китоб.

**КИТОБДОН** كتابدان *гуфт.* китобандозак, киф.

**КИТОБДОР** كتابدار корманди китобхона, барои нигаҳдории китоб.

**КИТОБДОРӢ** كتابدارى 1. вазифа ва шуғли китобдор. 2. усул ва қоидаву тартиботи нигоҳдории китобҳо дар китобхона.

**КИТОБДӮСТ** كتابدوست он ки китобро дӯст медорад; ҷамъкунандаи китобҳои камёб ва нодир: **ҷамъияти китобдӯстони шаҳр**.

**КИТОБДӮСТӢ** كتابدوستى шуғли китобдӯст, дӯст доштани китоб.

**КИТОБИЁТ** *а.* كتابيات тасвири илмии чигунагии шаклу мазмуни китобҳо ва тартиб додани феҳристи онҳо; **танқид ва китобиёт** боби махсус дар рӯзномаю маҷаллаҳо, ки ба тавсиф, шиносондан ва нишон додани камбудии китобҳои нав бахшида мешавад.

**КИТОБӢ** كتابى 1. *мансуб ба* **китоб**. 2. он чи дар асоси китоб гуфта ё навишта шудааст; **номи китобӣ** номи шахс, ки бо истинод ба китоб (*хусусан динӣ*) гузошта шудааст; **забони китобӣ** *ниг.* **китобатӣ** (**забони китобатӣ**).

**КИТОБМОНАК** كتابمانك лавҳи китобгузорӣ барои ба хондан мувофиқ ҷой гирифтани он, раҳл.

**КИТОБНАВИС** كتابنويس он ки китоб таълиф кардааст, нависанда.

**КИТОБНАВИСӢ** كتابنويسى *исми амал аз* **китоб навиштан**; навиштани китоб, иншои китоб.

**КИТОБНОМА** كتابنامه феҳрист ва номгӯи маводу маъхаз ва сарчашмаҳо, ки дар таҳияи асаре истифода шудааст ва он ё дар поварақ ё дар охири китоб оварда мешавад.

**КИТОБОРОӢ** كتابآرائى ороиши китоб, маҷмӯаи корҳое чун хушнависӣ, ҷилдсозӣ, ороиш, суратгирӣ, ки барои зебо кардани китоб истифода мешавад.

**КИТОБПАРАСТ** كتابپرست он ки китоб барои вай муқаддас аст, ошиқи китоб.

**КИТОБПАРАСТӢ** كتابپرستى шуғли китобпараст, муқаддас донистани китоб.

**КИТОБСОЗӢ** كتابسازى 1. маҷмӯи корҳои таҳия, ҷилдсозӣ, ороиш, саҳифабандӣ ва муқовабандии асаре. 2. *маҷ.* барои дигарон ҷамъ овардани матн ва таҳияи китоб.

**КИТОБФУРӮШ** كتابفروش фурӯшандаи китобҳо, он ки ба савдои китоб машғул аст.

**КИТОБФУРӮШӢ** كتابفروشى 1. шуғл ва амали китобфурӯш. 2. ҷое, ки дар он китоб фурӯхта

мешавад: **дӯкони китобфурӯшӣ**.

**КИТОБХОН** کتاب‌خوان 1. мутолиакунандаи китоб, хонандаи китоб; китобдӯст. 2. он ки чун узви расмии китобхонае аз китобҳои он истифода мебарад.

**КИТОБХОНА** کتاب‌خانه 1. ҷое, ки ҳама гуна китобҳо ҷамъ ва нигаҳдорӣ карда мешаванд: **китобхонаи шахсӣ**. 2. муассисае, ки ҳама гуна китобҳоро барои истифодаи умум ҷамъ мекунад ва нигоҳ медорад; **китобхонаи сайёр** китобхонае, ки тавассути нақлиёт аз ҷое ба ҷое интиқол дода мешавад.

**КИТОБХОНДА** کتاب‌خوانده босавод, таҳсилкарда.

**КИТОБХОНӢ** کتاب‌خوانی 1. хондани китоб, мутолиа. 2. китоб хонда шунавонидан ба дигарон; **китобхонӣ кардан** ҷамъ шуда китоб хондан, ки дар қадим ва ҳоло дар деҳоти дурдаст яке аз тарзҳои вақтгузаронии маданӣ буд.

**КИТОБЧА** کتابچه китоби ҳаҷман хурд, рисола.

**КИТОБШИНОС** کتاب‌شناس мутахассиси китобшиносӣ.

**КИТОБШИНОСӢ** کتاب‌شناسی илм дар бораи китоб ҳамчун падидаи фарҳангӣ ва маҳсули истеҳсолот.

**КИТФ** *а.* کتف сари шонаи бадан, шона, дӯш: **китф дарҳам кашидан** аз коре ҳайрат ва тааҷҷуб кардан; дар масъалае изҳори бехабарӣ кардан.

**КИТФВАСЕЪ** کتف‌وسیع фароxдӯш, шонапаҳн.

**КИТФТАНГ** کتف‌تنگ либоси китфаш танг.

**КИФОЛ** *а.* کیفال *кит.* авбош, беҳудагард.

**КИФОЛАГӢ** کیفالگی авбошӣ, беҳудагардӣ.

**КИФОФ** *а.* کفاف он қадар даромад ё маош, ки ба хароҷот кифоя мекунад; миқдори хӯроке, ки барои зиндагӣ басӣ мекунад.

**КИФОЯ(Т)** *а.* کفایه//کفایت басанда, кофӣ; **ба қадри кифоя** ба андозаи қонеъкунанда, басанда; **кифоя будан** басанда будан, кофӣ будан, расидан.

**КИФОЯТКУНАНДА** کفایت‌کننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **кифоят кардан**; басанда.

**КИФТ** کفت *шакли ҷойивазкардаи* **китф**.

**КИҲОНАТ** *а.* کهانت *кит.* коҳинӣ, ғайбгӯӣ, пешгӯӣ.

**КИЧИРӢ** کچیری *хӯр.* оше аз мошу биринҷ, ки мисли шӯла ғафс мешавад.

**КИҶҶА** کیجّه кирмчаҳои паразитӣ, ки дар рӯдаю меъдаи инсон ва ҳайвони ширхор пайдо мешаванд, гиҷҷа, кирми меъда (*аскарида, глист*).

**КИШ I** کیش нидои рондани мурғону парандагони хонагӣ; **киш-киш додан** *касеро* ба муқобили касе шӯрондан, тез кардан.

**КИШ II** کیش *варз.* дар бозии шатранҷ ҳолате, ки шоҳро яке аз мӯҳраҳои ҳариф таҳдид мекунад.

**КИШАН** کیشن 1. занҷир ё банди махсусе, ки барои нагурехтани асп ба ду пои пеши он (*ба воситаи қуфли вазндор*) мебананд. 2. занҷири махсус, ки ба пою дасту гардани маҳбусон зада қуфл мекунанд, завлона, ишкел; **кишан шудан** монеаи боздорандаи чизе шудан.

**КИШВАР** کشور 1. сарзамин, мамлакат, давлат. 2. воҳиди маъмурию ҳудудӣ.

**КИШВАРӢ** کشوری *мансуб ба* **кишвар**; саросарӣ.

**КИШВАРКУШО(Й)** کشورکشا(ی) 1. кашфкунандаи кишвари нав. 2. фотеҳ, ҷаҳонгир; истиллогар.

**КИШВАРКУШОӢ** کشورکشائی 1. кашфи кишвар, сарзамини нав. 2. фатҳ кардан, мутеъ сохтани кишварҳо.

**КИШВАРСИТОН** کشورستان *ниг.* **киш- варкушо**.

**КИШВАРХУДОЙ** کشورخدای *кит.* под- шоҳ, соҳиби сарзамин ё кишвар.

**КИШВАРШИНОС** کشورشناس мутахассиси илми кишваршиносӣ.

**КИШВАРШИНОСӢ** کشورشناسی маҷмӯи тадқиқот ва донишҳо оид ба табиат, инсон, иқтисод, таърих, урфу одат, анъанаҳои кишвар; **осорхонаи кишваршиносӣ** осорхонае, ки дар он мавод ва ашёи оид ба шиносонидани

мамлакате ҷамъ оварда шудааст.

**КИШМИШ** کشمش навъи ангури майдаи бедонак; мавизи ин ангур: **кишмиши зард, кишмиши сиёҳ**.

**КИШМИШӢ** کشمشی *марбут ба* **кишмиш**; бо истифода аз кишмиш таҳия шудани чизе.

**КИШОВАРЗ** کشاورز деҳқон, зореъ, барзгар.

**КИШОВАРЗӢ** کشاورزی деҳқонӣ, зироаткорӣ, барзгарӣ.

**кишт** کشت *асоси замони гузашта аз* **киштан**.

**КИШТ I** کشت 1. коштан, коридан; киштукор, зироат. 2. замини коридашуда, киштзор. 3. он чизи коридашуда, ки аз замин сабзида баромадааст; **кишти барвақтӣ** киштукор пеш аз вақти муқаррарӣ; **кишти баҳорӣ** *ниг.* **баҳорӣ**; **кишти дастӣ** зироати бо қувваи бевоситаи даст, яъне бо побел (*бе иштироки техника*) кишташуда, зироати ғайримошинӣ; **кишти тирамоҳӣ** зироати фасли тирамоҳ; **кишт кардан** а) шинондан, дона пошидан; б) киштукор кардан, замин рондан, ҷуфт рондан.

**КИШТ II** کشت *варз.* донаронӣ ба сӯи шоҳи ҳариф; **кишт хӯрдан** *маҷ.* дучори таъқиб гардидан (*аз тарафи касе ё ҳукумат*).

**КИШТА** کشته *сифати феълии замони гузашта аз* **киштан**; он чи кишта шудааст.

**КИШТАЗОР** کشته‌زار *кит., ниг.* **киштзор**.

**КИШТАН** کشتن тухм пошидан, коридан, коштан.

**КИШТБОБ** کشت‌باب барои киштукор мувофиқ: **замини киштбоб**.

**КИШТБОЗӢ** کشت‌بازی *варз.* **киштбозии рух** ба воситаи рух «кишт» гуфтан ба шоҳ.

**КИШТГАРДОН** کشت‌گردان дар як қитъаи замин бо навбат коштани зироатҳо (*мавсим ба мавсим*).

**КИШТГОҲ** کشت‌گاه ҷои кишт, замини коридашаванда ё коридашуда; киштзор.

**КИШТЗОР** کشت‌زار замини кишт, майдони кишт, мазраа.

**КИШТИБАНДӢ** کشتی‌بندی баста нигоҳ доштани киштиҳо дар бандар.

**КИШТИБАНДОН** کشتی‌بندان ҷое, ки киштиҳоро мебананд, бандар.

**КИШТИБОН** کشتی‌بان ронандаи киштӣ, киштирон, нохудо.

**КИШТИГАРД** کشتی‌گرد мусоид ба гаштани (рафтуои) киштӣ; **дарёи киштигард** дарёе, ки дар он киштӣ рафтуо карда метавонад.

**КИШТИГОҲ** کشتی‌گاه *кит.* 1. ҷое, ки киштӣ лангар меандозад, бандар. 2. соҳил, канор.

**КИШТИКАШ** کشتی‌کش 1. кашандаи киштӣ, киштие, ки амад ва киштиҳои дигарро кашола мекунад. 2. коргаре, ки киштиро бо арғамчин муқобили ҷараён кашида мебарад ё ба соҳили баҳру дарё кашида меорад.

**КИШТИКАШӢ** کشتی‌کشی кашидани киштӣ; шуғл ва амали киштикаш.

**КИШТИНИШИН** کشتی‌نشین он ки дар киштӣ сафар мекунад, киштисавор.

**КИШТИРОН** کشتی‌ران ронандаи киштӣ, маллоҳ.

**КИШТИРОНӢ** کشتی‌رانی 1. шуғли ронандаи киштӣ, маллоҳӣ. 2. рафтуои киштӣ.

**КИШТИСАВОР** کشتی‌سوار *ниг.* **киштинишин**.

**КИШТИСОЗ** کشتی‌ساز он ки киштӣ месозад, созандаи киштӣ.

**КИШТИСОЗӢ** کشتی‌سازی сохтани киштиҳо: **саноати киштисозӣ**.

**КИШТИШИКАСТАГОН** کشتی‌شکستگان *ҷ.* **киштишикаста**; 1. онҳое, ки киштиашон шикаста ё ғарқ шудааст. 2. *маҷ.* навмедшудагон, маъюсон.

**КИШТӢ** کشتی воситаи наклиёте, ки дар рӯи об ҳаракат мекунад, кема, сафина; **киштии бодбонӣ (бодӣ)** киштии бодбондор, ки бо қувваи бод ҳаракат мекунад; **киштии буxорӣ** киштие, ки бо қувваи бухор (буғ) ҳаракат мекунад; **киштии зиреҳпӯш** кемаи ҷангии баданааш бо филизи тирногузар пӯшондашуда; **киштии зериобӣ** киштие, ки зери об мегардад; **киштии нафткашонӣ** киштии боркаши махсус барои кашондани нафт; **киштии яхшикан** киштии махсус таҷҳизонидашуда барои гузаштан аз обҳои яхбаста; **киштии ҳа-**

**вой** *киноя аз* ҳавопаймо.

**КИШТУКОР** کشتوکار деҳқонӣ, корҳои саҳроӣ; кишт; **киштукори баҳорӣ** киштукор дар мавсими баҳор; **киштукори обӣ** зироате, ки бо воситаҳои сунъӣ (ҷӯйборҳо) обёрӣ мешавад.

**КӢ** کی *ҷонишини саволӣ* кадом кас?, чӣ касе?, кист?, киҳо? **ҳар кӣ** *ҷонишини таъйинӣ* ҳар кас, ки; **кӣ будан** чӣ хел одам будан, соҳиби чӣ касбу кор будан: **кӣ будани ӯро пурсидам**.

**КЛАПАН** *лот.* کلپن 1. сарпӯш(ак). 2. *тех.* қисми (детали) мотори мошинҳо, ки ҷараёни газ ё сӯзишвории моеъро ҳамчун монеае танзим карда мегузаронад.

**КЛАРНЕТ** *фр.* کلرنت асбоби мусиқии дамӣ аз навъи сурнай.

**КЛАССИК** *лот.* کلسیک арбоби пешқадам, барҷаста ва мақбули ом гардидаи соҳаи илм, адабиёт ва санъат, ки осораш намуна ва сармашқи дигарон шудааст, саромад; **шоири классик** шоири баргузидаи эътирофшуда (*бештар нисбат ба шуарои бузурги гузашта кор фармуда мешавад*).

**КЛАССИКӢ** کلسیکی он чи ба классикон нисбат дорад, он чи классикҳо ба вуҷуд овардаанд: **адабиёти классикӣ**.

**КЛАССИКОНА** کلسیکانه 1. ба тарзи устодони барҷаста; классикӣ. 2. *маҷ.* олӣ, бо санъати баланд.

**КЛАССИТСИЗМ** *лот.* کلسیتسیزم ҷараёне дар санъату адабиёти асрҳои 17 – ибтидои асри 19-уми Аврупо, ки дар тақлид ва намунаҳои антиқӣ ва истифодаи мавзӯъҳои он асос ёфтааст.

**КЛИНИКА** *ю.* کلینیکه беморхонае, ки дар он ба ғайр аз табобати муқаррарӣ таҷрибагузаронии донишҷӯён ва корҳои тадқиқотии илмӣ низ бурда мешавад; *муқ.* **дармонгоҳ**.

**КЛИРИНГ** *англ.* کلیرنگ *иқт.* муомилот бидуни пули накд (*асосан дар савдои берунӣ*).

**КОБАЛТ** *олм.* کابلت *хим.* 1. унсури химиявӣ. 2. номи ранги кабуди баланд.

**КОБИДАН** کابیدن *ниг.* **ковидан**.

**КОБИН** کابین пул ё мулки манқул ва ғайриманқуле, ки дар вақти никоҳ домод пардохтани онро ба арӯс ба зимма мегирад ва дар сурати занро талоқ додани шавҳар ё мурдани шавҳар бояд ба зан дода шавад: *ниг.* **маҳр**.

**КОБИНА** کابنه *кҳн.* чашм, дида.

**КОБРА** کابره *зоол.* навъе аз мори заҳрдор, мори айнакдор.

**КОБУК** کابوک *кит.* сабаде, ки ба шифт меовезанд, то ки кабӯтар дар он лона созад, кафтархона; лона, ошёна.

**КОБУС** *а.* کابوس хоби даҳшатангез, пахш кардани сиёҳӣ дар хоб, каранҷу.

**ков** کاو 1. *асоси замони ҳозира ва сигаи амр аз* **кофтан; ков-ков** кофтуков, ҷустуҷӯ, тафтиш. 2. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънои* кованда: **оташков, гӯрков, кунҷков**.

**КОВАК** کاوک *гуфт.* кофтуков, ҷустуҷӯ; **ковак кардан** ҷустуҷӯ кардан; тафтиш кардан.

**КОВИДАН** کاویدن *кит., ниг.* **кофтан**.

**КОВИЁН//КОВИЁНӢ** کاویان//کاویانی *мансуб ба* **Кова**: **дирафши ковиён** байрақи Кова.

**КОВИШ** کاوش кандани замин дар ҷустуҷӯи осори атиқа ё конҳо, ҷустуҷӯ, тафаҳҳус.

**КОВИШГАР** کاوشگر ҷустуҷӯкунанда, шахсе, ки барои ёфтани осори атиқа бар асоси усулҳои илмӣ ковиш мегузаронад.

**КОВИШГАРӢ** کاوشگری амал ва шуғли ковишгар.

**КОВ-КОВ** کاوکاو кофтукови ҷойҳои гуногун барои ёфтани чизе; ҷустуҷӯ; тафтиш.

**КОВОК** کاواک 1. дарунхолӣ, миёнтиҳӣ; **чормағзи ковок** чормағзи пуч; **одами ковок** *маҷ.* каси беҳунар, нодон. 2. нарм, мулоим; **замини ковок** замини нарму мулоим.

**КОВОКӢ** کاواکی 1. ҷои холӣ, сӯрохӣ; **ковокии дарахт** холигӣ дар танаи дарахт. 2. нармӣ, мулоимӣ.

**КОВОНДАН** کاواندن *тарзи бавоситаи* **ковидан;** ба касе фармуда, ковидани ҷое.

**КОҒ I** کاغ *кит.* 1. кавша, кавша кардан. 2. бонги

калзоғ.

**КОҒ** II کاغ *кит.* оташ.

**КОҒАЗ** *хит.* کاغذ 1. вараќи нозуки аз хамираи набототи гуногун ва чӯбу латта сохташудае, ки асосан барои навиштан ва чоп кардан ба рӯи он истифода бурда мешавад, қиртос. 2. мактуб, нома, хат; ҳуҷҷат; **коғазҳои қиматнок** *ниг.* **қиматнок**.

**КОҒАЗБАРОР** کاغذبرار корхонае, ки коғаз истеҳсол мекунад: **корхонаи коғазбарор**.

**КОҒАЗБАРОРӢ** کاغذبراری *мансуб ба* **коғазбарор**.

**КОҒАЗБОЗ** کاغذباز *маҷ.* 1. дӯлобкор, каш- олкор. 2. расмиятпараст.

**КОҒАЗБОЗӢ** کاغذبازی *маҷ.* 1. кашолкорӣ дар иҷрои корҳо, ба ҷои кори амалӣ машғул шудан бо хатнависӣ ва ҳаволаи кор ба дигарон. 2. расмиятпарастӣ, бюрократӣ.

**КОҒАЗБУР** کاغذبر василае кордмонанд, ки барои буридани коғаз истифода мешавад.

**КОҒАЗГИР** کاغذگیر *кӯҳ.* дари панҷарагӣ, ки бар он ба ҷои шиша коғаз часпонда шудааст.

**КОҒАЗИН** کاغذین *ниг.* **коғазӣ**.

**КОҒАЗӢ** کاغذی аз коғаз тайёршуда, коғазин.

**КОҒАЗПАРОНӢ** کاغذپرانی номапаронӣ, коғазбозӣ.

**КОҒАЗПЕЧ** کاغذپیچ 1. чизи ба коғаз печонидашуда. 2. *гуфт., маҷ.* махсус, ҷудогона.

**КОҒАЗПОРА** کاغذپاره порчаҳои алоҳидаи коғаз; коғазкӯҳна.

**КОҒАЗХАЛТА** کاغذخلته халтаи коғазӣ барои ба ҷое бурдан ва ё нигоҳ доштани чизе.

**КОҒАЗХӮРАК** کاغذخورک *зоол.* кирме, ки коғазро хӯрда сӯрох мекунад.

**КОҒАТӢ//КОҒОТӢ** کاغتی//کاغاتی *гуфт.* чормағз ё бодоми пӯсттунук: **бодоми коғатӣ, чормағзи коғатӣ**.

**КОД** *фр.* کاد маҷмӯи аломатҳо, калимаҳо ё садоҳои шартӣ, ки дар алоқаи телефонию телеграфӣ, радио ва дар амалиёти дастгоҳҳои компютерӣ кор фармуда мешавад; рамз.

**КОДЕКС** *лот.* کادکس 1. маҷмӯи қонунҳое, ки меъёрҳои ҳуқуқии соҳаи муайяни муносибатҳои ҷамъиятиро дар бар мегирад: **кодекси шаҳрвандӣ, кодекси ҷиноятӣ**. 2. маҷмӯи меъёр, қоида ва ақидаҳо: **кодекси ахлоқ**.

**КОДОК** کاداک 1. мобайн, фосила: **кодоки нардбон** фосилаи миёни ду пиллаи нардбон. 2. ҳар як ҷой аз чор тарафи сандалӣ.

**КОЖ** کاژ *ниг.* **коҷ** II.

**КОЗА** کازه хонаи аз наю шохи дарахтон сохта дар сари кишт, каппа, чайла: **хонаам коза бошаду дилам тоза** (*зарб.*).

**КОЗАР** کازر *ниг.* **козур**.

**КОЗАРӢ** کازری *ниг.* **козурӣ**.

**КОЗИБ** کاذب дурӯғгӯй; **субҳи козиб** бом- доди дурӯғин, рӯшноие, ки пеш аз дамидани субҳ пайдо мешавад; *муқоб.* **субҳи содиқ**.

**КОЗИМ** کاظم *кит.* фурӯнишондаи хашм, фурӯбарандаи ғазаб; бурдбор.

**КОЗУР** کازر шустагар, гозур.

**КОЗУРӢ** کازری ба таври махсус шуста, сафед ва суфта гардонидани матоъҳои дастӣ бофташуда; шустагарӣ, либосшӯӣ, гозурӣ.

**КОИН** *а.* کائن он чи вуҷуд дорад, мавҷуд, махлуқ; **коину фосид** боқӣ ва фонӣ.

**КОИНОТ** کائنات *ҷ.* **коин**; ҳамаи мавҷудот ва махлуқот; тамоми олам.

**КОК** I کاک *кит.* нони равғании дар танӯр қоқ кардашуда.

**КОК** II کاک *кит.* сари забон, нӯги забон.

**КОК** III کاک *кит.* мард.

**КОК** IV کاک *кит.* мардумаки чашм, гавҳараки чашм.

**КОК** V کاک *кит.* лоғар, хароб, қоқина.

**КОКАИН** *исп.* کاکئین маводи сахттаъсири муҳаддир.

**КОКАИНӢ** کاکئینی *мансуб ба* **кокаин**.

**КОКО** کاکا *кит.* бародари калонӣ.

**КОКС** *олм.* کاکس навъе аз ангиштсанги дорои гармои баланд, ки барои гудохтани филизот

ба кор меравад.

**КОКСШАВАНДА** کاکس‌شونده ба кокс шудан мувофиқ: **ангиштсанги коксшаванда**.

**КОКТЕЙЛ** *англ.* کاکتیل нӯшокии ширину хушбӯи омехта бо шароб ё шир.

**КОКУЛ** کاکل 1. дастаи дарози мӯй дар фарқи сари мардон ва ҷавонон: **кокули назрӣ**. 2. гесӯи дароз (-и занон); **кокули ҷуворӣ** *маҷ.* мӯякҳои гирди сӯтаи ҷуворӣ. 3. ёли асп.

**КОКУЛА** کاکله пӯчоқи ғӯзаи пахта.

**КОКУЛДОР** کاکل‌دار 1. дорои кокул. 2. фатиламӯй. 3. ёлдор.

**КОКУЛПАРЕШОН** کاکل‌پریشان 1. он ки кокулҳояш пахну парешон аст. 2. ҷӯлидамӯй, мӯйҳояш бетартиб.

**КОКУТӢ** کاکوتی *бот.* навъе аз гиёҳ.

**кол** کال *асоси замони ҳозира аз* **колидан**.

**КОЛ** I کال *кит.* меваи хом, меваи норасида.

**КОЛ** II کال *кит.* ҷой, макон.

**КОЛА** I کاله *ниг.* **коло**.

**КОЛА** II کاله *кҳн.* зарфи кадугин барои шароб.

**КОЛБА** *олм.* کالبه *хим.* зарфи шишагии озмоишӣ дар озмоишгоҳ.

**КОЛБАД** *ю.* کالبد *кит.* 1. қолиб. 2. тан, бадан, ҷасад.

**КОЛБУД** *ю.* کالبد *ниг.* **колбад**.

**КОЛИВ(А)** کالیو(ه) *кит.* 1. саросема, гаранг; беқарор; ҳайрон. 2. нодон, аблаҳ; девонамизоҷ. 3. кар.

**КОЛИДАН** کالیدن *кит.* ошуфтан, шӯридан; парешонхотир шудан.

**КОЛЛЕГИЯ** *лот.* کالّگیه мақоми роҳбарикунанда ва машваратии ягон идора, ҳайати мушовара.

**КОЛЛЕКСИОНЕР** *фр.* کالّکسیانر ҷамъоваранда ва нигаҳдорандаи чизҳои аз ҷиҳати илмӣ, таърихӣ *ва г.* қиматнок ё нодир.

**КОЛЛЕКСИЯ** *лот.* کالّکسیه ҷамъи чизҳои якҷинсае, ки қимат ва аҳамияти илмию таърихӣ доранд: **коллексияи зоологӣ**, **коллексияи маъданҳо**.

**КОЛЛЕКТИВОНӢ** کالّکتیوانی *таър.* муттаҳидкунӣ ё муттаҳидшавии хоҷагиҳои яккадаст дар як хоҷагии умумӣ.

**КОЛЛЕКТОР** *лот.* کالّکتار 1. *тех.* қисми муҳаррики мошин. 2. *сохт.* қубури об ё газпарто. 3. *тех.* роҳрави зеризаминии таги кӯчаҳо барои гузаронидани кабелу қубурҳо.

**КОЛЛЕҶ** *англ.* کالّج *нав.* таълимгоҳи миёнаи махсуси ягон касбу ихтисос.

**КОЛЛОИД** *ю.* کالاّید *хим.* моддае, ки шӯ- ша намебандад (*мас., крахмал, сафеда, елим ва г.* ).

**КОЛО** کالا 1. асбоби хона, чизу чора. 2. мол, матоъ.

**КОЛУМ** کالم *кҳн.* зани шавҳармурда ё аз шавҳар ҷудошуда, бевазан.

**КОЛУС** کالوس *кит.* аҳмақ, аблаҳ, нодон, беақл.

**КОЛУФТА** کالفته *кит.* ошуфта, шӯрида, парешонҳол.

**КОЛУША** کالوشه *кит.* 1. дег. 2. таоме, ки аз нахӯд ва биринҷ мепазанд.

**КОЛЧЕДАН** *ю.* کالچیدن *маъд.* омехтаи оҳан, мис ва дигар филизот бо гӯгирд *ва г.,* пайвасти сулфурдор.

**КОМ** I کام сақфи даҳон аз дандони пеши болоӣ то ҳалқ, даруни даҳон; даҳон; **коми** *касеро* **(***бо чизе***) бардоштан** пас аз таваллуди кӯдак, одатан, бо ангушти асалмолида коми ӯро мебардоранд; **ком шудани асп** ба сабаби дервақт нахӯрдани ҷав ва дигар хӯрокиҳои донагӣ дард пайдо кардани коми аспу хар, ки бе чок карда намак пахш кардан дуруст намешавад; **ба коми худ задан** *киноя аз* хӯрдан, аз худ кардан чизеро.

**КОМ** II کام мақсад, мурод, орзу, майл; **коми дил** муроди дил, орзуи матлуб; **ба коми** *касе* **шудан** а) мувофиқи орзую муроди касе шудани коре; б) аз они касе шудани чизе; **ба коми** *касе* **гардидани фалак** мувофиқи орзу ва мурод шудани корҳои касе; **ком гирифтан** ба мурод расидан, ба мақсад ноил шудан.

**КОМА** I کامه мураббо ё ҳалвое, ки бо шираи

ангур мепазанд.

**КОМА** II کامه 1. *мансуб ба* **ком** I. 2. *ҳамчун ҷузъи пасини калимаҳои мураккаб ба калима маънои нав медиҳад*: **худкома** он ки ҳамеша манфиати худро дар назар дорад; **ширинкома** пул ё зиёфате, ки баъди харидуфурӯш ба ҳозирон барои ширин кардани ком (даҳон) дода мешавад.

**КОМА III** کامه чуқурча, ҷои кандашуда, нов.

**КОМА IV** کامه *кит.* марҷон.

**КОМАГӢ** کامگی *мансуб ба* **кома** III.

**КОМАДОР** کامه‌دار чуқурчадор, он чи кома дорад.

**КОМАКАНӢ** کامه‌کنی *исми амал* аз **кома кандан**: **дастгоҳи комаканӣ**.

**КОМАКОВАК** کامه‌کاوک *тех.* мошини кома

кан.

**КОМАНДИР** *фр.* کامندیر *ҳ.* фармондеҳ.

**КОМБАЙН** *англ.* کامبین мошини мураккабе, ки дар як вақт кори чанд мошинро ба ҷо меорад: **комбайни ғалладарав, комбайни ангишткан**.

**КОМБАЙНРОН** کامبین‌ران он ки комбайнро идора мекунад, ронандаи комбайн.

**КОМБАЙНЧӢ** کامبین‌چی *ниг.* **комбайнрон**.

**КОМБАРДОРӢ** کام‌برداری *ниг.* **комбахшӣ**.

**КОМБАХШ** کام‌بخش он ки орзуи касеро ба ҷо меорад, муродбахш.

**КОМБАХШӢ** کام‌بخشی ба ҷо овардани орзу ва хоҳиши касе, муродбахшӣ; саховат.

**КОМБИНАТ** *лот.* کامبینت 1. иттиҳодияи корхонаҳое, ки чанд навъи истеҳсолот ё хизматро дар бар мегирад: **комбинати газворбарорӣ, комбинати хизмати маишӣ, комбинати хонасозӣ; комбинати таълимӣ** мактабҳои таълиму тарбиявии гуногундарача, ки дар назди муассисае муттаҳид карда шудаанд.

**КОМВАР** کام‌ور *ниг.* **комгор**.

**КОМГОР** کامگار ба мақсаду орзуи худ расида, комёб.

**КОМГОРӢ** کامگاری комгор шудан, расидан ба мақсаду орзуи худ; хушбахтӣ.

**КОМДОРӢ** کام‌گاری **:комдорӣ кардан** лаб аз гуфтор фурӯ бастан, хомӯшӣ ихтиёр кардан.

**КОМЕНДАНТ** *фр.* کامندنت 1. сардори ҳарбие, ки ба интизоми хизмати гарнизонӣ ё ба тартиботи посбонон назорат мекунад: **коменданти горнизони шаҳр, коменданти қалъа**. 2. маъмури назораткунандаи биноҳои ҷамъиятӣ, нозир: **коменданти хобгоҳи донишҷӯён**.

**КОМЕНДАНТӢ** کامندنتی **:вақти комендантӣ** соатҳои махсусан қайдшуда, ки дар он вақт рафтуомад дар шаҳре мамнӯъ аст (*ҳангоми вазъияти фавқулода ё ҳолати ҳарбӣ эълон кардан*), қуюди шабгардӣ.

**КОМЕНДАТУРА** *олм.* کامندتوره идорае, ки дар таҳти назорати комендант мебошад, комендантхона.

**КОМЁБ** کامیاب ба муроду мақсад расидан, хушбахт, саодатманд; муваффақ; **комёб шудан** а) ба мурод расидан, муваффақ гардидан; б) *маҷ.* дуруст шудан, шифо ёфтан.

**КОМЁБӢ** کامیابی *мансуб ба* **комёб**; хушбахтӣ, саодатмандӣ.

**КОМЁР** کام‌یار хушбахт, бахтёр.

**КОМИЛ** *а.* کامل 1. пурра, тамом; мукаммал; беайбу нуқсон; *муқоб.* **ноқис**. 2. бакамолрасида, баркамол. 3. фозил, донишманд. 4. *адш.* яке аз баҳрҳои арӯз.

**КОМИЛАН** *а.* کاملاً ба таври пурра, тамоман, ба куллӣ.

**КОМИЛИХТИСОС** کامل‌اختصاص он ки дар соҳае ихтисоси комил дорад.

**КОМИЛРАЪЙ** کامل‌رأی *кит.* хирадманд, соҳибандеша; боирода.

**КОМИЛҲУҚУҚ** کامل‌حقوق дорои ҳуқуқи комил, соҳибихтиёр, босалоҳият.

**КОМИЛҲУҚУҚӢ** کامل‌حقوقی соҳиби ҳуқуқи комил будан, соҳибихтиёрӣ.

**КОМИЛЪИЁР** کامل‌عیار 1. баландъиёр, тоза, холис (*мас.*, тилло). 2. *кит., маҷ.* шахси фозил, донишманд.

**КОМИССАР** *фр.* کامیسّر 1. шахси роҳбарикунанда ба идорае бо ҳуқуқҳои махсуси маъмурӣ, сиёсӣ *ва г.:* **комиссари ҳарбии ноҳия (шаҳр)**. 2. *таър.* раҳбари сиёсӣ дар қисмҳои ҳарбӣ (дар солҳои 1918-1942); **комиссари халқӣ** (*вазир дар собиқ Иттиҳоди Шӯравӣ дар солҳои 1917-1946*).

**КОМИССАРИАТ** *фр.* کامیسّریت 1. идорае, ки ба он комиссар роҳбарӣ мекунад: **комиссариати ҳарбӣ** мақоми маҳаллии идора кардани корҳои ҳарбӣ. 2. *таър.* вазорат (*солҳои 1917-1946 дар собиқ Иттиҳоди Шӯравӣ*).

**КОМИССИЯ** *лот.* کامیسّیه ҳайати машваратии доимӣ ё муваққат, ки барои иҷрои супорише ташкил карда мешавад: **комиссияи интихоботӣ, комиссияи тафтишот**; **комиссияи қабул** ҳайати махсус барои интихоб карда гирифтани донишҷӯёну хонандагони нави мактабҳои олию миёнаи махсус ё барои таҳқиқ кардан ва маъқул донистани кори иҷрошудае.

**КОМИТЕТ** *фр.* کامیتت *ниг.* **кумита**.

**КОМИҶРОИЯ** کام‌اجرائیه *кӯтоҳшудаи* **комитети иҷроия**.

**КОМӢ** کامی *мансуб ба* **ком; ҳамсадоҳои комӣ** *збш.* ҳамсадоҳое, ки тавассути коми сахт ё нарм сохта мешаванд.

**КОММУНА** *фр.* کامّونه 1. гурӯҳи одамон, ки барои кору зиндагонии якҷоя дар асоси умумӣ будани молу мулк муттаҳид шудаанд. 2. воҳиди маъмурии марзӣ дар баъзе аз кишварҳо; **Коммунаи Париж** ҳукумати инқилобии оммаи қиёмкардаи Париж дар соли 1871.

**КОММУНАЛӢ** کامّونلی 1. *мансуб ба* **коммуна**. 2. *мансуб ба* **хоҷагии шаҳр**; **хизмати коммуналӣ** корҳои марбут ба таъмини зарурияти зиндагонии шаҳрӣ (*аз қабили* об, барқ, канализатсия *ва г.*); **хоҷагии коммуналӣ** муассисае, ки таъмини зарурияти зиндагии шаҳрӣ ба зиммаи ӯст.

**КОММУНИЗМ** *фр.* کامّونیزم 1. зинаи тараққиёти ҷамъиятию иқтисодӣ, ки асоси онро ҷамъиятӣ будани воситаҳои истеҳсолот ташкил медиҳад. 2. назарияи марксистӣ-ленинии сохтмон ва инкишофи зинаи мазкур.

**КОММУНИСТ** *фр.* کامّونیست узви ҳизби коммунист.

**КОММУНИСТӢ** کامّونیستی *мансуб ба* **коммунист**.

**КОММУТАТОР** *лот.* کامّوتتار *тех.* 1. дастгоҳи васлу ҷудокунанда, тақсимкунанда ва табдилдиҳанда. 2. дастгоҳи махсус дар марказҳои маҳаллии телефонӣ барои ба ҳам пайвастани ду ё якчанд муштарӣ.

**КОМПАС** *ҳол.* کامپس асбоби махсус барои муайян кардани самтҳои кураи Замин ва меридиани ҷуғрофӣ; *ниг.* **қутбнамо**.

**КОМПРЕСС** *лот.* کامپرس 1. фишурда, фишурдашуда. 2. тарбанд; тарбандӣ.

**КОМПРЕССОР** *лот.* کامپرسّار *тех.* мошин барои бо фишор интиқол додани ҳаво, газ, буғ.

**КОМПРЕССОРӢ** کامپرسّاری *мансуб ба* **компрессор**.

**КОМПРЕССОРХОНА** کامپرسّارخانه хонае, ки таҷҳизоти компрессорӣ шинонда шудааст.

**КОМПЮТЕР** *лот.* کامپیوتر *тех.* мошини электронии ҳисоббарор, роёна.

**КОМПЮТЕРӢ** کامپیوتری *мансуб ба* **компютер**: **компютерӣ кардан**.

**КОМРАВО** کام‌روا *ниг.* **комрон**.

**КОМРАВОӢ** کام‌روای *ниг.* **комронӣ**.

**КОМРОН** کامران ба муроду мақсади худ расида; хушбахт, бахтиёр.

**КОМРОНӢ** کامرانی 1. мувофиқи мурод ва орзу гузаронидани умр; хушбахтӣ, саодатмандӣ. 2. лаззат бурдан, кайф рондан; айёшӣ: **комронӣ кардан**.

**КОМСИТОНӢ** کام‌ستانی ситонидани ком, комгирӣ.

**КОМҶӮ(Й)** کام‌جو(ی) ҷӯяндаи айшу иш- рат; айёш, маишатпараст.

**КОМҶӮӢ** کام‌جوئی айёшӣ, ишратталабӣ; ҳавою ҳавас.

**КОН** کان 1. маконе, ки дар он канданиҳои фоиданоки табиӣ бисёр аст, маъдан: **кони ангишт, кони нуқра**. 2. корхонаи саноати

маъдан, ки бо истихроҷи сарватҳои табиӣ машғул аст. 3. *маҷ.* ҷои зиёдӣ ва фаровонии чизе, манбаъ: **кони бодом, кони мева, кони ғалла**.

**КОНВЕЙЕР** *англ.* کانویير тасмаи яклухти гарданда, ки дар корхонаҳо борҳои дона-дона ва моли истеҳсолшударо аз ҷое ба ҷое мебарад.

**КОНВЕНСИЯ** *лот.* کانونسيه шартномаи байналхалқӣ оид ба ягон масъалаи махсус, муоҳида.

**КОНВЕРСИЯ** *лот.* کانورسيه 1. *иқт.* тағйир ёфтани шарту шароити вомбаргҳои давлатии қаблан баровардашуда (*кам шудани фоизи вомбарг ё тағйири мӯҳлати он*). 2. *збш.* калимасозие, ки бе тағйироти шаклӣ дар натиҷаи гузаштан аз як ҳиссаи нутқ ба дигар ҳиссаи нутқ калимаи нав ба вуҷуд меояд (*мас.*, **даромад** – феъл ва **даромад** – исм).

**КОНВЕРТ** *фр.* کانورت лифофа барои андохта ба ҷое фиристодани мактуб ё ягон ҳуҷҷати дигар, пакет.

**КОНВОЙ** *фр.* کانوای даста ё шахси мусаллаҳ барои муҳофизати касе ё пешгирӣ аз гурези маҳбусону асирон.

**КОНГЛОМЕРАТ** *лот.* کانگلامرت *геол.* ҷинси кӯҳӣ, ки аз омехтаи маъданҳои гуногуни шахшудамонда иборат мебошад.

**КОНГРЕСС** *лот.* کانگرس 1. анҷуман ё маҷлиси машваратӣ (*бештар оид ба* масъалаҳои байналхалқӣ): **Конгресси ҷаҳонии тарафдорони сулҳ**. 2. парламенти қонунбарор дар ИМА ва баъзе давлатҳои Амрикои Лотинӣ.

**КОНДЕНСАТОР** *лот.* کاندنستار *физ., тех.,* дастгоҳи махсус барои конденсатсия.

**КОНДЕНСАТСИЯ** *лот.* کاندنستسيه 1. ғализ шудан, зичшавӣ; ҷамъшавӣ. 2. ба ҳолати моеъ ва кристаллӣ табдил ёфтани газ ё бухор дар натиҷаи хунук ва фишурда шудан.

**КОНДИТСИОНЕР** *лот.* کاندتسيانر дастгоҳи махсус барои гарм ё хунук ва мӯътадилу форам гардондани ҳавои хона.

**КОНКАН** کانکن он ки дар кандани кон ширкат дорад.

**КОНКУРС** *лот.* کانکرس *ниг.* **озмун**.

**КОНКУРСӢ** کانکرسی *мансуб ба* **конкурс**; **имтиҳони конкурсӣ** имтиҳоне, ки ба барномаи конкурс дохил аст.

**КОНО** کانا *кит.* аблаҳ, нодон, гӯл; *муқоб.* **доно**.

**КОНОӢ** کانائی *кит.* аблаҳӣ, нодонӣ, гӯлӣ; *муқоб.* **доноӣ**.

**КОНСЕРВАНТ** *фр.* کانسرونت 1. хӯроки хушкондашудаи осонпаз. 2. еми серғизои чорво (*мас., ҷав, нарма, кунҷора ва г.*). 3. *геол.* маҳсулоти маъдани тоза кардашуда.

**КОНСЕПСИЯ** *лот.* کانسپسيه системаи ақоид ва нуқтаи назарҳо оид ба ягон масъала ё ҳодиса (*дар фаҳмиш ва маънидоди онҳо*); фикри асосӣ дар асари илмӣ ё бадеӣ.

**КОНСЕРВ(А)** *фр.* (کانسرو(ه хӯрокворие, ки ба таври махсус ҷӯшонда, пухта ё намак карда, дар қуттиҳои ҳавонодаро нигоҳ медоранд.

**КОНСЕРВАГӢ** کانسروگی консервшуда; **меваи консервагӣ** меваи консервшуда.

**КОНСЕРВАТИВӢ** کانسروتيوی *кҳн.* **кӯҳнапарастӣ**.

**КОНСЕРВАТИЗМ** *лот.* کانسروتيزم *кҳн.* **кӯҳнапарастӣ**.

**КОНСЕРВАТОР** *лот.* کانسروتار *ниг.* **кӯҳнапараст**.

**КОНСЕРВАТОРИЯ** *ит.* کانسروتاريه мактаби олии мусиқӣ.

**КОНСЕРВАТСИЯ** *лот.* کانسروتسيه муваққатан хобондани кори корхона, сохтмон *ва г.;* **консерватсия кардани мошин** амалӣ кардани тадбирҳои техникӣ барои аз нобудшавӣ нигоҳ доштани мошин ҳангоми муддати зиёд кор накардани он.

**КОНСЕРВБАРОРӢ** کانسروبراری истеҳсоли консерваҳо: **корхонаи консервбарорӣ**.

**КОНСЕРН** *лот.* کانسرن иттиҳодияи якчанд муассисаҳои мустақили молиявӣ ва тиҷоратӣ.

**КОНСЕРТ** *ит.* کانسرت аз рӯи барнома бо суруду мусиқӣ *ва г.* дар саҳна баромад кардани ҳунарпешаҳо.

**КОНСЕРТӢ** کانسرتی *мансуб ба* **консерт**: **бар-**

**номаи консертӣ**.

**КОНСИЛИУМ** *лот.* کانسیلیوم машварати духтурҳо барои ташхиси ягон касалӣ ва тарзи муолиҷаи он.

**КОНСПЕКТ** *лот.* کانسپکت баёни мухтасари матне, баёни хулосавӣ, хулоса, ёддошт.

**КОНСТИТУТСИОНӢ** کانستیتوتسیانی *мансуб ба* **конститутсия**: **суди конститутсионӣ**; **сохти конститутсионӣ** тарзи идораи машрутавӣ, тарзи идора аз рӯи сарқонун (қонуни асосӣ).

**КОНСТИТУТСИЯ** *лот.* کانستیتوتسیه қонуни асосӣ, қонуни асосии давлат, сарқонун.

**КОНСТРУКСИЯ** *лот.* کانستروکسیه сохт, тарҳ, таркиб.

**КОНСТРУКТИВИЗМ** *лот.* کانستروکتیویزم 1. *меъ.* услуби меъмории асри XX. 2. *адш.* яке аз равияҳои шаклпарастонаи адабиёт ва санъати асри XX.

**КОНСТРУКТИВӢ** کانستروکتیوی *мансуб ба* **конструксия**; **камбудиҳои конструктивии бино** камбудиҳои лоиҳаи бино.

**КОНСТРУКТОР** *лот.* کانستروکتار созандаи ягон дастгоҳ ё мошин, тарроҳ.

**КОНСУЛ** *лот.* کانسول мансабдор – намояндаи доимии дипломатии давлати хориҷӣ дар яке аз шаҳрҳои мамлакате, ки манфиатҳои давлати худ ва корҳои ба раводид ва истиқомату рафтуомад вобастаи шаҳрвандони давлати худро ҳимоя мекунад.

**КОНСУЛГАРӢ** کانسولگری *ниг.* **консулхона**.

**КОНСУЛӢ** کانسولی 1. *мансуб ба* **консул**. 2. *ниг.* **консулхона**.

**КОНСУЛХОНА** کانسول‌خانه идораи консул, консулгарӣ.

**КОНСУЛТАТСИЯ** *лот.* کانسولتتسیه 1. маслиҳат, машварат (*бо мутахассиси ягон соҳа*). 2. идораи маслиҳатдиҳӣ. 3. як навъи машғулият дар сохтори мактабҳо, ки барои аз худ кардани фанҳо ба донишомӯзон ёрӣ мерасонад.

**КОНТЕЙНЕР** *англ.* کانتینر сандуқи бузурги махсус барои тавассути мошин, роҳи оҳан, киштӣ *ва г.* кашондани борҳо.

**КОНТЕЙНЕРӢ** کانتینری *мансуб ба* **контейнер**: **боркашонии контейнерӣ**.

**КОНТЕЙНЕРКАШ** کانتینرکش мошини махсуси контейнеркашӣ.

**КОНТИНЕНТ** *лот.* کانتیننت *ниг.* **қитъа**.

**КОНТИНЕНТАЛӢ** کانتیننتلی *мансуб ба* **континент**; **иқлими континенталӣ** обу ҳавои ғайрибаҳрӣ, обу ҳавои хушк дар ҷойҳои аз баҳр дур, ки тобистонаш гарму зимистонаш сард аст.

**КОНУН I** کانون *кит.* 1. оташдон, кӯра, манқал. 2. марказ, макон.

**КОНУН II** *с.* کانون номи ду моҳи зимистон дар солшумории румӣ: **конуни аввал** (декабр), **конуни сонӣ** (январ).

**КОНУН III** کانون *кит.* асбоби мусиқӣ.

**КОНУС** *лот.* کانوس *ҳанд.*, *ниг.* **махрут**.

**КОНУСӢ** کانوسی *ниг.* **махрутӣ**.

**КОНФЕДЕРАТСИЯ** *лот.* کانفدرتسیه 1. номи иттиҳодияҳои ҷамъиятӣ дар баъзе мамлакатҳо. 2. иттифоқи давлатҳои мусстақил бо мақсади ҳамоҳанг кардани фаъолияти хориҷӣ ва корҳои ҳарбӣ.

**КОНФЕРЕНСИЯ** *лот.* کانفرنسیه *ниг.* **конфронс**.

**КОНФЕТ** *ит.* کانفت маҳсулоти ширини қаннодӣ, ки бештар лӯнда ё лӯлаи коғазпеч мешавад: **конфети шоколадӣ**

**КОНФРОНС** کانفرانس маҷлиси машваратӣ, ҷамъомади намояндагони ташкилотҳо, давлатҳо ва олимон барои муҳокимаи масъалаҳои махсус, ҳамоиш.

**КОНЯК** کانیک навъе аз машрубот.

**кор** کار 1. *асоси замони ҳозира аз* **коштан, киштан** ва **коридан**. 2. *ҷузъи пасини калимаҳои мураккаб ба маъноҳои* коранда *ва* киштукунанда: **ғаллакор, пахтакор, риёкор, хилофкор**...

**КОР** کار 1. амалиёти табдил ёфтани як шакли энергия ба шакли дигар, амал. 2. он чи ки касе ба он машғул аст, шуғл, пеша; **кори дастӣ** а) амале, ки ба воситаи даст ва умуман бо истифодаи қувваи ҷисмонӣ ба ҷо оварда ме-

шавад; б) маҳсуле, ки аз дасти косибу пешаварон мебарояд; *муқоб*. **кори корхонагӣ**. 3. он чи аз касе содир мешавад, рафтор, кирдор: **ин кори ӯ кори хуб нест**. 4. хизмат, ҷои хизмат, вазифа; машғулият. 5. супориш ё масъалае, ки иҷро ва ҳалли он ҳамчун яке аз шаклҳои санҷиши дониши мактабиён ба ҳисоб гирифта мешавад: **кори дипломӣ, кори санҷишӣ, кори курсӣ; дар сари кор** дар маҳалли иҷрои амале; дар аснои адои хизмат ва вазифа; **кор доштан** а) машғул будан, ба иҷрои амал ё вазифа банд будан; б) *маҷ*. бо касе муомила доштан; бо муҳимме ба касе рӯ овардан; **кор кардан** а) бо амале машғул шудан, меҳнат кардан; б) *киноя аз* таъсир бахшидан, асар кардан; **кор карда баромадан** а) шудгор кардан, нарм кардан ва ғизо додани замини кишт; тайёр кардани замин барои киштукор; *муқ*. **коркард** 3; б) омӯхта, таҳлилу тадқиқ намуда, кашф кардани назарияе (қонуне); ихтироъ кардан; **кор барор гирифтан** пеш рафтани амале, авҷ гирифтани коре, муваффақият пайдо кардани кори касе; **кор боло гирифтан // кор боло рафтан** *ниг*. **кор барор гирифтан; кор буд шудан** а) ба итмом расидани коре, анҷом пазируфтани амале; б) *киноя аз* рафъ шудани эҳтиёҷи касе; **аз кор баровардан** а) аз вазифа озод кардан; б) *киноя аз* фарсуда кардан, ба ҳолати корношоямӣ расонидан, монда кардан; **аз кор баромадан** а) аз кор фориғ шудан; б) *киноя аз* фарсуда шудан, маҷолу тавоноии иҷрои кореро надоштан; в) *маҷ*. вайрон шудан, ғайри қобили истифода шудан; **аз кор мондан** а) кор накардан, аз ҳаракат бозистодан (-и муассиса *ё* мошин); б) *маҷ*. қобилияти корро гум кардан (*аз заъфи пирӣ ва г.); * **аз кор холӣ шудан** сабукдӯш шудан, маъзул шудан, дур карда шудан аз вазифае; **ба кор даромадан** а) дар ҷое ба хизмат дохил шудан; б) ба ҳаракату фаъолияти истеҳсолӣ шурӯъ кардан (-и корхонае); **кори калон** бисёр хуб, ниҳоят олӣ; **кори сиёҳ** меҳнати ҷисмонӣ (дастӣ)-и коргари беихтисос; **кори хайр** амри нек, кори савоб (*мас*., *издивоҷ, тӯй ё ягон маъракаи дигар*); **кору бор // кору кочол** ҳар хел корҳо, машғулиёт; шуғл; **аз афти кор** а) чунон ки аз рафти масъала дида мешавад…; б) шояд, эҳтимол; **кори** *касе* **афтодан** (*ба касе*) сару кор доштан бо касе; дар ҳалли масъалае эҳтиёҷманд шудани касе ба касе; **кор афтодан ба сари** *касе* ҳодисае пеш омадан, воқеае рӯй додан (*бештар ногувор*); **кор додан** лозим шудан; эҳтиёҷи касеро баровардани чизе; **кор надоштан** а) мудохила накардан ба кори касе; эътибор надодан, бепарво будан нисбат ба коре; **корро пухтан (пазондан)** масъаларо ҳаллу фасл кардан, дар масъалае бо касе ба қарори муайяне омадан; **кор фармудан** а) ба касе иҷрои вазифаеро супурдан, касеро ба иҷрои вазифае водоштан; б) чизеро истифода кардан, ба кор бурдан; **кор аз даст рафтан // кор аз кор гузаштан** истифода нашуда мондани фурсати муносиби иҷрои амале, мавриди мувофиқи коре бар бод рафтан; **кори** *касеро* (*чизеро*) **тамом кардан** касеро нобуд кардан; чизеро аз байн бурдан; **ба кор андохтан** ба иҷрои шуғле водоштан касеро; ба ҳаракат даровардан, амалкунанда намудани чизе; **ба кор бурдан** а) истифода бурдан, кор фармудан; **ба кор омадан** лозим шудан, даркор шудан; ба дарди касе даво шудан; **ба рӯи кор омадан** ба сари ҳокимият омадан, роҳбарии идораеро ба даст гирифтан; **пул кор кардан** меҳнат карда пул ба даст овардан, пул ёфтан; **сару кор доштан** а) машғул будан бо амал ё вазифае; б) муомила доштан бо касе; **чашми корро донистан** дар шуғлу амал маҳорат доштан; **коре карда** илоҷе карда, чорае андешида…; ба ҳар восита. 6. *маҷ*. вазъият, аҳвол; **кор чатоқ // кор хӯрчин** *гуфт*. вазъияти хеле бад, аҳволи бад. 7. *маҷ*. ҷанг, муҳориба; **кору пайкор** задухӯрд, муҳориба. 8. *маҷ*. марг, аҷал; **кор шудан** ба ҳоли баду табоҳ афтодан; хеле ранҷу озор дидан; **кор тамом шудан** *гуфт*. харобу табоҳ шудани аҳволи касе, вазъияти касе бад шудан, марги касе даррасидан; *муқ*. **кори** *касеро* **тамом кардан; ягон кор кардан** илоҷе ёфтан, чорае андешидан; ба навъе роҳи ҳалли масъалаеро пайдо кардан.

**КОРА** کاره **:кора кардан** асар кардан, таъсир бахшидан, коргар афтодан.

**КОРАМ** کارم барои кишт мувофиқ, қобили кишт: **замини корам**.

**КОРАМНАШУДА** کارمنشده киштнашуда; барои кишт мувофиқнашуда.

**КОРАМШУДА** کارمشده киштшуда; барои кишт мувофиқшуда.

**КОРАНДА** کارنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **коридан** *ва* **коштан**; он ки кишт мекунад, зореъ, зироаткунанда.

**КОРАНДОЗ** کارانداز *тех.* мурвати (тугмаи) ба кор андозанда: **корандози магнитӣ**.

**КОРАНДОЗӢ** کارندازی *мансуб ба* **корандоз**.

**КОРАФЗО(Й)** کارافزا(ی) он ки боиси зиёд шудани кор ва ташвиши дигарон мешавад, корзиёдкунанда.

**КОРАФТОДА** کارافتاده *сифати феълии замони гузашта аз* **кор афтодан**; 1. эҳтиёҷманд, ниёзманд. 2. кордида, таҷрибадор; **пеши табиб нарав – пеши корафтода рав** (*мақ.*).

**КОРБАЙЪ** کاربیع музде, ки ба миқдору ҳаҷми кори иҷрошуда пардохта мешавад: **музди корбайъ**.

**КОРБАНД** کاربند *кит.* ба амал оваранда, ба амал татбиқкунанда; **корбанд шудан** а) ба ҷо овардан, иҷро кардан; б) итоат кардан.

**КОРБАРӢ** کاربری ба роҳ мондани коре, пеш бурдани коре; **қобилияти корбарӣ доштан**.

**КОРБАСТ** کاربست ба кор бурдан, истифода кардан.

**КОРБОФ** کارباف *кҳн.* косиби бофанда; шоҳибоф.

**КОРБОФӢ** کاربافی *кҳн.* касбу шуғли бофанда, бофандагӣ; шоҳибофӣ; **дӯкони корбофӣ** дастгоҳи бофандагӣ.

**КОРБУРД** کاربرد *ниг.* **корбаст**.

**КОРВАРЗ** کارورز *кит.* коркун, коргар.

**КОРВОН** کاروان 1. қатори чорпоёни боркаш (*шутур, аспу хар*) ва аробаҳо, ки бо он савдогарону мусофирон бо чизу чораашон сафар мекунанд, қофила. 2. қатори киштиҳо ё мошинҳои якҷоя ба сӯе ҳаракаткунанда; **корвон-корвон** қофила-қофила; бисёр.

**КОРВОНАК** کاروانک *зоол.* як навъ парандаи ботлоқӣ.

**КОРВОНБОШӢ** کاروانباشی *таър.*, *ниг.* **корвонсолор**.

**КОРВОНГАРД** کاروانگرد **:роҳи корвонгард** *кҳн.* роҳе, ки аз он корвон мегузарад.

**КОРВОНГОҲ** کاروانگاه 1. истгоҳи корвон. 2. *ниг.* **корвонсаро(й)**.

**КОРВОНГУЗАР** کاروانگذر *ниг.* **корвонгард**.

**КОРВОНӢ** کاروانی он ки бо корвон сафар мекунад, яке аз равандагон дар корвон; аҳли корвон.

**КОРВОНКАШ** کاروانکش корвонсолор; **ситораи корвонкаш** ситораи қутб, ки ба корвон роҳ нишон медиҳад.

**КОРВОНКУШ** کاروانکش кушандаи корвону корвониён; **роҳи корвонкуш** роҳи дури пурмашаққати корвон; **сароби корвонкуш** саробе, ки корвониён ба фиреби он афтода раҳгум мезананд; **ситораи корвонкуш** *киноя аз* сайёраи Муштарӣ.

**КОРВОНСАРО(Й)** کاروانسرا(ی) сарои бузурги дорои меҳмонхона дар шаҳрҳо ва сари роҳҳои корвонгард, ки корвону корвониён дар он манзил мегирифтанд.

**КОРВОНСОЛОР** کاروانسالار сардори мусофирону савдогарони бо корвон сафаркунанда, сардори қофила.

**КОРВОНХОНА** کاروانخانه *ниг.* **корвонсаро(й)**.

**КОРГАР** کارگر 1. шахсе, ки дар корхонае ё коргоҳе бо техника ё бе техника кори ҷисмонӣ карда, ба ивази он музд мегирад, меҳнаткаш, заҳматкаш. 2. *маҷ.* таъсирбахш, муассир; **коргар афтодан** таъсир бахшидан, асар кардан.

**КОРГАРДОН** کارگردان *нав.* он ки дар кори аз рӯи намоишнома офаридани филмҳо роҳбарӣ мекунад; **коргардони филм** роҳбари бадеии филм, режиссёр.

**КОРГАРЗАН** کارگرزن зане, ки дар муассисаи истеҳсолӣ кор мекунад.

**КОРГАРЗОДА** کارگرزاده фарзанди кор- гар, зодаи меҳнаткаш.

**КОРГАРӢ** کارگری *мансуб ба* **коргар**; амали коргар; **ҳаракати коргарӣ** фаъолияти сиёсӣ ва ҷамъиятии синфи коргар.

**КОРГАРНИШИН** کارگرنشین ҷое, ки коргарон иқомат доранд: **шаҳраки коргарнишин**.

**КОРГАРҶАВОН** کارگرجوان коргаре, ки ба синну сол ҷавон аст.

ну сол ҷавон аст.

**КОРГАҲ** کارگه *ниг.* **коргоҳ**.

**КОРГОҲ** کارگاه 1. ҷои кор, маҳалли кори коргарон (*завод, фабрика, сех, устохона ва г.*). 2. дӯкон, дастгоҳи бофандагӣ.

**КОРГУЗОР** کارگذار 1. он ки мукотиботи расмӣ ва ҳуҷҷатҳои ҷории муассисаеро идора мекунад. 2. он ки корҳоро дар идораи давлатӣ ба коркунон тақсим карда медиҳад ва ба иҷрои онҳо назорат мекунад.

**КОРГУЗОРӢ** کارگذاری 1. танзиму тартибдиҳии ҳуҷҷатҳои ҷорӣ ва мукотиботи расмии забони коргузорӣ, услуби забони расмии идорӣ. 2. ҷой ва маҳалли анҷоми корҳои ҳуҷҷатнигорӣ.

**КОРГУРЕЗ** کارگریز он ки бо ҳар баҳона аз кор гардан метобад; танбал.

**КОРГУРЕЗӢ** کارگریزی гардан тофтан аз кор бо баҳонае; танбалӣ.

**КОРД** کارد олати филизии дастадори як ё ду тарафаш тез, ки барои буридан истифода мебаранд; **корди дудама** корде, ки ҳар ду тарафи теғааш тез ва буранда аст; **корди ош** корди калон барои буридани гӯшт, угро *ва г.;* **корд ба устухон расидан** *киноя аз* бисёр ба танг омадан, ҷон ба лаб расидан; **корди** *касе* **дар болои равған (думба) будан** *киноя аз* фоиданоку сердаромад будани кори касе, ҳама чизи касе фаровон будан; **кордро аввал ба худат зан, дард накунад, ба дигар кас зан** (*зарб.*) он чи ба худат раво намебинӣ, ба дигаре раво мадор.

**КОРДАК** کاردک *ниг.* **кордча**.

**КОРДБОЗ** کاردباز он ки бо корд дар саҳна бозӣ мекунад.

**КОРДБОЗӢ** کاردبازی *мансуб ба* **кордбоз**; амали кордбоз.

**КОРДЗАНӢ** کاردزنی бо корд задании якдигар ҳангоми мунокиша ё даст ба гиребон шудан.

**КОРДИДА** کاردیده корозмуда, таҷрибанок; кордон: **пири кордида**.

**КОРДИҲАНДА** کاردهنده он ки дигаронро бо кор таъмин мекунад.

**КОРДКАШ** کاردکش шахси бадкирдоре, ки бо корд ба одамон ҳуҷум мекунад.

**КОРДКАШӢ** کاردکشی корд кашидан; бо корд ба якдигар ҳуҷум кардан; *муқ.* **кордзанӣ**: **кордкашӣ кардан**.

**КОРДОН** کاردان шахсе, ки тартиби (чашми) корро хуб медонад, аҳли кор; корогоҳ.

**КОРДОНӢ** کاردانی кордон будан, донандагии коре, корогоҳӣ.

**КОРДОР** کاردار 1. он ки соҳиби коре ва вазифаест; он ки шуғле ва касбе дорад; *муқоб.* **бекор**. 2. дахлдор; **кордор шудан** дахл намудан, дахолат кардан, мудохила кардан.

**КОРДОРӢ** کارداری тариқи муносибат ба иҷрои корҳо; тарзи идораи коре.

**КОРДСОЗ** کاردساز устои кордсоз; он ки корд сохта метавонад.

**КОРДСОЗӢ** کاردسازی *мансуб ба* **кордсоз**, амали кордсоз.

**КОРДӮСТ** کاردوست он ки меҳнат ва кор барои вай хушу дилкаш аст, он ки кор карданро дӯст медорад.

**КОРДӮСТӢ** کاردوستی меҳру муҳаббат ба кору меҳнат.

**КОРДХӮРДА** کاردخورده аз зарби корд ҷароҳатбардошта, бо корд маҷрӯҳшуда.

**КОРДЧА** کاردچه корди хурд, асосан қатшаванда, корди кисагӣ.

**КОРЕЗ** کاریز чоҳҳои қатори аз зери замин ба ҳам пайваста, ки оби онҳо рафта-рафта ба рӯи замин баромада равон мешавад.

**КОРЕЗКАН** کاریزکن *кӯҳн.* коргари канандаи корез.

**КОРЁБӢ** کاریابی ҷустуҷӯи кор, аз пайи ёфтани кор рафтан.

**КОРЗАДА** کارزده он ки аз зиёд ва бошиддат кор кардан дилаш аз кор сард шудааст, он ки аз кори зиёд сахт монда шудааст: **корзада шудан**.

**КОРЗОР** کارزار 1. ҷанг, муҳориба. 2. майдони ҷанг.

**КОРИДАН** کاریدن *ниг.* **коштан**.

**КОРИСТОН** کارستان 1. кор ва саргузашти қаҳрамонҳо; воқеа(ҳо)-и аҷибу ғариб; корнома. 2. *кит.* коргоҳ, ҷои кор.

**КОРӢ** کاری 1. он ки аз дасташ кор меояд, аҳли кор; меҳнатӣ, коркун. 2. *мансуб ба* **кор**; он чи ба иҷрои коре лозим мешавад; даркорӣ: **либоси корӣ** корҷома; **мизи корӣ** мизе, ки дар сари он нишаста кор мекунанд; **дасти корӣ доштан** *киноя аз* кордон будан, ӯҳдабаро будан.

**КОРКАРД** کارکرد 1. маҳсули кор; ҳаҷми кори иҷрошуда. 2. музди коре, ки коргар ё косиб дар бадали кори худ мегирад. 3. *нав.* кор карда баромадан; такмилу тайёр кардани чизе; **коркарди байни қаторҳои пахта** каланд карда баромадани пахтазор, нарм кардани бехи пахта; **коркарди механикии чӯб** бурида тайёр кардани маснуоти чӯбӣ барои истифода.

**КОРКУН** کارکن *ниг.* **коргар**.

**КОРКУШТА** کارکشته *ниг.* **корзада**.

**КОРКӮФТА** کارکوفته 1. аз кори зиёд мондашуда ва дардмандшуда. 2. *маҷ.* таҷрибанок, кордида.

**КОРМАНД** کارمند коркун, ходим; **Корманди шоистаи Тоҷикистон** унвони фахрие, ки ба коркунони пешқадами соҳаҳо барои хизматҳои шоиста дода мешавад.

**КОРМУЗД** کارمزد *ниг.* **корбайъ**.

**КОРНАМОӢ** کارنمائی нишон додани кори намоён; рафтори қаҳрамонона ва фидокорона.

**КОРНОДИДА** کارنادیده бетаҷриба, навкор.

**КОРНОМА** کارنامه *кит.* 1. воқеанома, ҷангнома. 2. ҳунарнамоӣ; қаҳрамонӣ; **корнома нишон додан** амали фидокоронае ба ҷо овардан; фидокорона меҳнат кардан.

**КОРНОШОЯМ** کارناشایم 1. аз кор баромада, қобили истифода набуда. 2. *тех.* вайрон.

**КОРНОШОЯМӢ** کارناشایمی *мансуб ба* **корношоям**; ба кор наомадан; вайрон будан.

**КОРОГОҲ** کارآگاه 1. он ки аз ҳақиқати воқеа огоҳ аст. 2. кордон, пуртаҷриба. 3. *кит.* ҷосус.

**КОРОГОҲӢ** کارآگاهی корогоҳ будан; воқифӣ аз кор ва хусусияти он.

**КОРОЗМО(Й)** کارآزما(ی) таҷрибакунанда; коромӯзанда.

**КОРОЗМОӢ** کارآزمائی таҷриба, озмоиш дар иҷрои коре: **мӯҳлати корозмоӣ**.

**КОРОЗМУДА** کارآزموده кордида, таҷрибадида.

**КОРОЗМУДАГӢ** کارآزمودگی кордида будан, таҷрибадида будан.

**КОРОӢ** کارائی 1. ба кор омадан, даркор шудан. 2. чизи бакороянда, бакорраванда, даркорӣ.

**КОРОМАД** کارآمد даркорӣ; қобили истеъмол ва истифода.

**КОРОМӮЗ** کارآموز таҷрибаомӯз, шогирд.

**КОРОМӮЗӢ** کارآموزی *исми амал аз* **кор омӯхтан**; омӯхтани тарзи иҷрои кор дар идора ё муассисае, ёд гирифтани кор.

**КОРОМӮХТА** کارآموخته таҷрибадида, кордон.

**КОРОНДАН** کاراندن *тарзи бавоситаи* **коридан;** касеро ба кишт водоштан; ба касе фармуда чизе киштан.

**КОРОЯМ** کارآیم *ниг.* **коромад**.

**КОРПАРДОЗ** کارپرداز пухтакор, кордон, корчаллон.

**КОРПАРДОЗӢ** کارپردازی пухтакорӣ, кордонӣ, корчаллонӣ.

**КОРПАРТОӢ** کارپرتائی *с.* ба таври оммавӣ аз кор даст кашидани коргарон бо мақсади ба корфармо пеш гузоштани ягон талаб, эътисоб: **корпартоӣ кардан, корпартоӣ эълон кардан**.

**КОРПОРАТСИЯ** *лот.* کارپارتسیه 1. иттиҳодияи гурӯҳҳо, иттифоқи шахсҳои ҳампешаю ҳамтабақа. 2. яке аз шаклҳои ширкати саҳомӣ дар баъзе кишварҳо; *муқ.* **ширкат**.

**КОРПУС** *лот.* کارپوس 1. бинои алоҳидае аз маҷмӯи иморатҳои ягон муассисаи саноатӣ, таълимӣ *ва г.* 2. *ҳ.* иттиҳодия, ки аз чанд дивизия ё бригада ташкил меёбад. 3. *ниг.* **ҳайат**; **корпуси дипломатӣ** ҳайати намояндагони

дипломатии давлатҳои хориҷӣ дар ягон давлати дигар.

**КОРРУПСИЯ** *лот.* کارّپسیه *ниг.* **ришваситонӣ**.

**КОРСОЗ** کارساز 1. анҷомдиҳандаи кор, хизматгузор; мададгор; осонкунандаи мушкилиҳо. 2. *кит.* пуштибон, такягоҳ. 3. *маҷ.* мушкилкушо (*сифати Худо*).

**КОРСОЗӢ** کارسازی 1. корбудкунӣ; мададгорӣ, ёрмандӣ. 2. *кит.* пуштибонӣ, ҳимоя.

**КОРСОН** کارسان табақи чӯбини калон; зарфи чӯбин ё филизӣ барои хамир.

**КОРТАЛАБ** کارطلب 1. толиби кор, ҷӯяндаи кор. 2. кор ё соҳае, ки барои истеҳсоли чизе, расондани ҳосиле бисёртар кор карданро мехоҳад (*мас.*, *пахтакорӣ нисбат ба галлакорӣ меҳнатталаб аст*).

**КОРУБОР** کاروبار *гуфт.* корҳо, вазъи корҳо.

**КОРУНД** *ҳ.* کاروند навъи маъдани бисёр сахт, санги сахт.

**КОРФАРМО** کارفرما он ки муздурро кор мефармояд; он ки иҷро кардани кореро ба касе месупорад; саркор, соҳибкор.

**КОРФАРМОӢ** کارفرمائی 1. истеъмол кардан, ба кор бурдани чизе. 2. корфармо будан, амали корфармо; ба касе фармудани коре.

**КОРХОНА** کارخانه фабрика, коргоҳ, устохона.

**КОРХОНАДОР** کارخانه‌دار соҳиби корхона, соҳиби устохона ё заводу фабрика.

**КОРХӮРДА** کارخورده бисёр корфармудашуда, кӯҳна, фарсуда.

**КОРЧАЛЛОН** کارچلاّن он ки бо ҳар васила корашро пеш мебарад, устокор, кордон, ӯҳдабаро, корбудкун ба манфиати худ.

**КОРЧАЛЛОНӢ** کارچلاّنی ӯҳдабароӣ дар иҷрои корҳо; кордонӣ.

**КОРҶОМА** کارجامه либосе, ки дар вақти кор мепӯшанд, либоси корӣ.

**КОРҶУНБОН** کارجنبان ташкилкунандаи кор; ташаббускор.

**КОРШИКАН** کارشکن монеъшавандаи кор, халалрасонандаи кор; вайронкор.

**КОРШИКАНӢ** کارشکنی мамониат кардан ба пешрафти кор, халал расондан ба иҷрои кор ё чорабинӣ, вайронкорӣ.

**КОРШИНОС** کارشناس мутахассис; кордон, таҳлилгари кор (эксперт).

**КОРШИНОСӢ** کارشناسی *исми амал аз* **кор шинохтан**, кордонӣ, мутахассис будан дар ин ё он соҳа.

**КОРШОЯМ** کارشایم 1. қобили истифода, бакороянда. 2. *тех.* дуруст, соз.

**КОРШОЯМӢ** کارشایمی 1. қобили истифода будан, бакороянда будан. 2. *тех.* дурустӣ, созӣ

**КОС I** کاسْ сари рони одамӣ ва ҳайвонот, ки ба тана пайваст мешавад ва косашакл аст.

**КОС II** کاس *ниг.* **коса**.

**КОС III** کاس *кит., зоол.* хук.

**КОСА** کاسه зарфи чуқури даҳанфарохи аз пиёла калонтар барои таомхӯрӣ: **косаи чинӣ, косаи сафолӣ, косаи чӯбин, косаю табақ; косаи сангпушт** устухони сипармонанд, ки сангпушт дар он ҷо гирифтааст; **косаи сар** *ниг.* **косахона (-и сар); коса кардан** ду ё чор пора карда буридани харбузаю тарбуз барои хӯрдан; ◊ **косаи сабри** *касе* **пур (лабрез) шудан** ба ниҳоят расидани сабру тоқати касе, дигар тобу тоқат намондан; **ҳамин ош, ҳамин коса** (*мақ.*) вазъ тағйир наёфтааст, аҳвол мисли пештара аст; *назири* **боз ҳамон тосу ҳамон ҳаммом**; **дар таги (зери) коса нимкоса** (*мақ.*) дар коре ниҳон будани сирре; макру фиребе доштан.

**КОСАГАР** کاسه‌گر он ки косаю табақ месозад, косасоз, кулол.

**КОСАГАРӢ** کاسه‌گری косагар будан, косасозӣ.

**КОСАГУЛ** کاسه‌گل 1. гули садбарги баргҳояш калон-калон. 2. *маҷ.* соқии нишасти шаробнӯшӣ, соқии базм.

**КОСАДУМ** کاسه‌دم *гуфт.*, *ниг.* **санҷоб**.

**КОСАЛЕС** کاسه‌لیس 1. пурхӯр, ҳарис, гурусначашм. 2. *маҷ.* хушомадгӯй, лаганбардор.

**КОСАЛЕСӢ** کاسه‌لیسی 1. пурхӯрӣ, ҳарисӣ, гурусначашмӣ. 2. *маҷ.* тамаллуқкорӣ, хушомадгӯӣ, лаганбардорӣ.

**КОСАМОНАНД** کاسه‌مانند ба монанди коса, косашакл.

**КОСАНАВОЗ** کاسه‌نواز *кит.* таблзан, нақорачӣ.

**КОСАПУШТ** کاسه‌پشت *кит., ниг.* **сангпушт**.

**КОСАТАРОШ** کاسه‌تراش он ки аз чӯб косаю табақ метарошад, косагар.

**КОСАТАРОШӢ** کاسه‌تراشی *исми амал аз* **коса тарошидан;** амали косатарош.

**КОСАХОНА** کاسه‌خانه **:косахонаи сангпушт** *ниг.* **косаи сангпушт; косахонаи сар** *биол.* устухонбандии сари одам ва баъзе ҳайвоноти дигар, ҷумҷума; **косахонаи чашм** *биол.* чуқурие, ки себаки чашм дар он ҷо гирифтааст; **аз косахонааш баромадани чашми** *касе* ҳаросон шудан, сахт тарсидан.

**КОСАШИКАН(АК)** کاسه‌شکن//کاسه‌شکنک *гуфт.* беморие, ки кӯдак бисёр ғаш карда, беҳуш мешавад; саръ.

**КОСИБ** *а.* کاسب он ки бо меҳнати (ҳунари) дастӣ ба таври инфиродӣ чизе истеҳсол мекунад, ҳунарманд, пешавар.

**КОСИББАЧА** کاسب‌بچه косиби ҷавон; фарзанди косиб.

**КОСИБДЕҲҚОН** کاسب‌دهقان деҳқоне, ки дар айни замон бо истеҳсоли ашёи ҳунари дастӣ машғул мебошад.

**КОСИБӢ** کاسبی истеҳсоли дастии хонагӣ; ҳунармандӣ, касб; **корхонаи косибӣ** устохонае, ки дар он ҳунармандон дастӣ ва бо асбобҳои одӣ маҳсулот истеҳсол мекунанд.

**КОСИБНИШИН** کاسب‌نشین маҳаллае, ки дар он асосан косибон иқомат доранд.

**КОСИД** *а.* کاسد бехаридор, беривоҷ, беравнақ, касодшуда (*дар бораи бозор ва молу матоъ*).

**КОСИНУС** *лот.* کاسینوس дар тригонометрия синуси кунҷи иловагӣ.

**КОСМЕТИКА** *ю.* کاسمتیکه 1. ба таври сунъӣ беҳтару зебо сохтани намуди берунии сару рӯй ва бадан; солим ва тару тоза нигоҳ доштани сару рӯй ва бадан. 2. маҷмӯи чизҳое, ки ба рӯй ва пӯст молида мешаванд, аз қабили атру ғоза, равғанҳои гуногуни атрӣ *ва г.*

**КОСМЕТИКӢ** کاسمتیکی *мансуб ба* **косметика**.

**КОСМОГОНИЯ** *ю.* کاسماگانیه *нуҷ.* қисми астрономия, ки пайдоиш ва инкишофи коинот, ҷирмҳои осмонӣ ва системаи онҳоро меомӯзад.

**КОСМОДРОМ** *ю.* کاسمادرام маҷмӯи иншооту таҷҳизот ва майдончаҳо барои тайёр кардан ва ба кайҳон сар додани киштиҳои парвозкунанда.

**КОСМОЛОГИЯ** کاسمالاگیه илм дар бораи сохт ва таркиби коинот, кайҳоншиносӣ.

**КОСМОПОЛИТ** *ю.* کاسماپالیت пайрави маслаки космополитизм.

**КОСМОПОЛИТИЗМ** *ю.* کاسماپالیتیزم таълимоте, ки тамоми оламро ватан пиндошта, ғояи мудофиаи ватан, мустақилияти давлатӣ ва истиқлоли миллиро рад менамояд.

**КОСНӢ** کاسنی *бот.* гиёҳи худрӯи талхе, ки дар тиб ба кор меравад, ҳиндбо.

**кост** کاست*асоси замони гузашта аз* **костан**; камӣ, нақс; **каму кост** *ниг.* **кам**; **бекаму кост** пурра.

**КОСТА** کاسته *сифати феълии замони гузашта* аз **костан**; камшуда, коҳида; нуқсон пайдокарда: **коста будан**, **коста шудан (гардидан); моҳи (маҳи) коста // коста моҳ (маҳ)** *киноя аз* моҳи нав; **бозори** *чизе* **коста шудан** а) *ниг.* **касод (касод шудани бозори** *чизе*); б) кам шудани аҳамияту эътибори чизе.

**КОСТАН** کاستن 1. кам шудан, коста шудан (-и қисме аз чизе). 2. кам кардан. 3. *маҷ.* лоғар шудан, коҳидан; **зеҳни** *касе* **костан** *ниг.* **коҳидан (зеҳни** *касе* **коҳидан)**.

**КОСТӢ** کاستی камӣ, камбудӣ; нуқсон: **камию костӣ**.

**КОТА** کاته *лаҳҷ.* зане, ки маъшуқаи марди бегона аст, маъшуқа; марде, ки бо зани дигаре муошиқа дорад, ошиқ, хушдор; **кота кардан** ба худ ошиқ пайдо кардан (*оид ба* зан).

**КОТАБОЗ** کاته‌باز *лаҳҷ.* занбоз, занакабоз, фосиқ.

**КОТАБОЗӢ** کاته‌بازی *лаҳҷ.* занакабозӣ, фосиқӣ.

**КОТИБ** *а.* کاتب 1. он ки менависад, китобаткунанда; мирзо, дабир, муншӣ. 2. шахси

масъули коргузории идораю муассисаҳо ва одамони ғайрирасмӣ; **котиби маҷлис** нависандаи суратмаҷлис. 3. соҳибмансабе, ки иҷрои корҳои ташкилию ҷории муассисаҳои илмӣ, идораи нашриёт *ва г.* ба зиммаи ӯст: **котиби илмӣ, котиби масъули идораи рӯзнома, котиби масъули комиссияи қабули донишгоҳ**. 4. роҳбари интихобии ташкилотҳои ҳизбӣ ва иттифоқҳо; **котиби кумитаи ҳизбӣ, котиби Иттифоқи нависандагон**.

**КОТИБА** *а.* كاتبه *муаннаси* **котиб**; котибзан.

**КОТИБӢ** كاتبى амал ва вазифаи котиб; дабирӣ; муншигӣ.

**КОТИБОНА** كاتبانه *кҳн.* музде, ки дар Бухорои амирӣ дар мурофиаҳо барои китобат ситонда мешуд.

**КОТИБОТ** *а.* كاتبات шӯъбаи идора ё мақоми махсус, ки роҳбарӣ ба корҳои ташкилӣ ва умуман коргузориро ба ҷо меорад: **котиботи кумитаи марказии ҳизб**.

**КОТУРА** كاتوره *кит.* 1. ошуфтагӣ; ҳайронӣ, саргаштагӣ. 2. саргашта, ҳайрон; ошуфта.

**КОТЛЕТ** *фр.* كاتلت *хӯр.* гӯшти қимаи дар тоба бирёнкарда.

**КОТТЕҶ** *англ.* كاتّيج хонаи асосан дуошёнаи истиқоматии махсус барои як оила, ки бештар дар беруни шаҳр сохта мешавад.

**КОФ** I كاف *номи ҳарфи бисту панҷуми алифбои арабиасоси тоҷикист, ки дар алифбои ҳозираи тоҷикӣ муодили* **«к»** *буда, дар ҳисоби абҷад ба адади бист баробар аст.*

**КОФ** II كاف шикоф, сӯрох, тарқиш.

**КОФАР** كافر **:занбӯри кофар** занбӯри сурхи калон.

**КОФЕИН** *ҳол.* كافيين моддаи доруии пурзӯркунандаи кори асаб, ки дар чой ва қаҳва мавҷуд аст.

**КОФИДАН** كافيدن *кит.* шикофтан, кандан, ковидан.

**КОФИР** *а.* كافر *д.* номусулмон; умуман худоношинос, бедин, беимон, бехудо.

**КОФИРДИЛ** كافردل *кит.* бевафо, сангдил, бераҳм.

**КОФИРӢ** كافرى *д. мансуб ба* **кофир**; бединӣ, худоношиносӣ.

**КОФИРКЕШ** كافركيش *кит., ниг.* **кофир**.

**КОФИРНЕЪМАТ** كافرنعمت носипос, ношукр; кӯрнамак.

**КОФИРНЕЪМАТӢ** كافرنعمتى носипосӣ, ношукрӣ, кӯрнамакӣ.

**КОФИРНИҲОД** كافرنهاد *кит.* кофиртабиат, кофир.

**КОФӢ** كافى басанда, кифояткунанда; **ба қадри кофӣ** ба қадре, ки ба зиёдтар аз он эҳтиёҷ нест; **кофӣ будан** басанда будан, кифоятбахш будан.

**КОФТА** كافته *сифати феълии замони гузашта аз* **кофтан**: **кофта баровардан, кофта гирифтан, кофта ёфтан; кофта-кофта** ҷустуҷӯкунон, чизеро бисёр ҷуста.

**КОФТАН** كافتن 1. *кит.* шикофтан. 2. кандан, ковидан. 3. ҷустуҷӯ кардан, кофтуков кардан; **дандон кофтан** байни дандонҳоро аз боқимондаи хӯрокиҳо покиза кардан, мисвок кардан; **даст кофтан** а) даст расондан; б) *маҷ.* кордор шудан, дахолат кардан; **таги гапро (корро) кофтан** ба асли (моҳияти) масъала ё сухане расиданӣ шудан; **чашм кофтан** себаки чашмро канда аз косахонааш баровардан.

**КОФТАНӢ** كافتنى *сифати феълии замони оянда аз* **кофтан**; **кофтанӣ рафтан** ба суроғи касе рафтан, ба ҷустуҷӯ рафтан.

**КОФТУКОВ** كافتوكاو ковиш, ҷустуҷӯ, тафаҳҳус; **кофтукови бостоншиносон** харобаҳоро канда осори қадимии таърихиро ҷустуҷӯ кардани бостоншиносон; ҳафриёти бостоншиносон; **кофтуков гузаронидан** ҷоеро ҷустуҷӯ кардан бо мақсади ёфтани чизи пинҳонкардашуда; аз назари тафтиш гузаронидани касе барои ёфтани чизҳои пинҳонкардашуда; **кофтуков кардан** а) ҷустуҷӯ кардан; б) пурсуҷӯ кардан, истинтоқ кардан; **ба кофтуков даромадан** ба ҷустуҷӯ сар кардан.

**КОФУР** *ҳ.* كافور *маъд.* 1. моддаи булӯрини сафедранги бӯйдор, ки дар тиб ва техника ба кор меравад. 2. *маҷ.* сафед.

**КОФУРБОР** کافوربار *кит. киноя аз* ҳар чизи бисёр сафед ва хушбӯй; ◊ **абри кофурбор** абри барфовар.

**КОФУРБӮ(Й)** کافوربو(ی) *кит., маҷ.* муаттар, хушбӯй.

**КОФУРӢ** کافوری 1. аз кофур сохташуда, мураккаб аз кофур. 2. *маҷ.* сафед; **шамъи кофурӣ** шамъе, ки аз кофур сохта шудааст.

**КОХ** کاخ қаср, кӯшк; бинои боҳашамат; **кохи истибдод** *маҷ.* дастгоҳи зулму бедодӣ; ҳокимияти мутлақа.

**КОҲ** کاه резаҳои кӯфтаи пояи хушки гандуму ҷав ва амсоли он ки бештар чун хӯроки чорво ва дар тайёр кардани каҳгил аз он истифода мебаранд; **агар коҳ аз ту нест, коҳдон аз туст** (*зарб.*) дар мавриди хӯрокеро муфт дида пурхӯрӣ кардани шахсе гуфта мешавад; **як пари коҳ** чизи андак, чизи аз ҷиҳати миқдор ва вазн ночиз, кам ва сабук; **коҳи кӯҳнаро бод додан (кардан)** воқеаи гузаштаеро ба миён оварда, бо касе гилагузориву хархаша кардан; **пар(р)и коҳ надоштан** ҳеҷ чиз надоштан, тамоман бечизу нодор будан.

**КОҲВОР** کاهوار 1. чун коҳ, мисли коҳ. 2. *маҷ.* хеле ба сабукӣ ва осонӣ (чизеро аз ҷое ба ҷое андохтан).

**КОҲГИЛ** کاهگل гили бо коҳ омехта барои андоваи бому девор; лойи коҳдори хушкида.

**КОҲДОН** کاهدان ҷои махсус барои нигаҳ доштани коҳ, коҳдон, каҳхона: **давидани гӯсола то коҳдон** (*зарб.*).

**КОҲДУД** کاهدود 1. дуде, ки аз оҳиста-оҳиста сӯхтани коҳу хошок пайдо мешавад ва хеле ғализу гулӯгир аст. 2. *маҷ.* кори хавфнок.

**КОҲИДА** کاهیده *сифати феълии замони гузашта аз* **коҳидан**; харобшуда, лоғаршуда: **тани коҳида**.

**КОҲИДАН** کاهیدن 1. костан, кам шудан. 2. лоғар (хароб) шудан. 3. *маҷ.* азоб кашидан; ранҷидан, озор дидан; **иззати нафси** *касе* **коҳидан** шахсияти касе халалдор шудан; обрӯю эътибори худро пастшуда дарёфтани касе; **зеҳни** *касе* **коҳидан** ранҷидан, малоли хотир пайдо кардан; **рӯҳи** *касе* **коҳидан** бад шудани ҳолати дарунӣ ва қалбии касе, афсурда шудани рӯҳи касе, хира шудани табъи касе.

**КОҲИЛ** I *а.* کاهل танбал, сусткор.

**КОҲИЛ** II *а.* کاهل байни ду шона поёнтар аз ақиби гардан (*бештар оид ба* чорпо).

**КОҲИЛӢ** کاهلی танбалӣ; сустӣ.

**КОҲИЛОНА** کاهلانه танбалона; бемайлу рағбат.

**КОҲИЛТАН** کاهل‌تن лаванд, танбал, фаҳӯл.

**КОҲИЛТАНӢ** کاهل‌تنی лавандӣ, танбалӣ, сустӣ.

**КОҲИН** کاهن 1. марди рӯҳонии мисриён, насрониён ва яҳудиёни қадим. 2. *маҷ.* соҳир; ғайбгӯ.

**КОҲИШ** کاهش маломат, сарзаниш; **коҳиш кардан** маломат намудан, сарзаниш кардан.

**КОҲИШОМЕЗ** کاهش‌آمیز маломатомез, бо оҳанги таънаву сарзаниш.

**КОҲКАШОН** کاه‌کشان *ниг.* **роҳ (Роҳи Каҳкашон)**.

**КОҲМАЙДА** کاه‌میده коҳреза.

**КОҲОН(И)ДАН** کاهاندن//کاهانیدن *тарзи бавоситаи феъли* **коҳидан**; азоб додан, ба азоб мондан; **ҷон коҳонидан** бисёр ранҷу азоб кашидан, худро ба азоб мондан (*барои расидан ба чизе*).

**КОҲРАБО** کاهربا *ниг.* **каҳрабо**.

**КОҲРАНГ** کاهرنگ мисли ранги каҳ, зарди беранг.

**КОҲРЕЗА** کاهریزه резаҳои коҳ, пояҳои кӯфташудаи гандум, ҷав *ва г.*

**КОҲУ** کاهو *бот.* як навъ растании хӯр- данбоб.

**КОҲХОНА** کاهخانه *ниг.* **каҳхона**.

**КОЧ** I کاچ *кит.* кош, кошки.

**КОЧ** II کاچ *кит.* бунигарданӣ, задан ба қафои сар; шаппотӣ, торсакӣ.

**КОЧӢ** کاچی атолаи аз ҷувории сафед пухташуда, ки бо равғану ҷурғот мехӯранд; **кочӣ хӯрдан** *маҷ.* торсакӣ хӯрдан, мушт хӯрдан.

**КОЧОЛ** کاچال асбобу анҷоми хона, коло; **кору**

**кочол** кору бор.

**КОЧОР** كاچار *ниг.* **кочол**.

**КОЧУЛ** كاچول *кит.* ҷунбонидани сурин дар вақти рақс ва масхарабозӣ.

**КОЧ** I كاج дарахти сӯзанбарги ҳамешасабз аз санавбариҳо.

**КОЧ** II كاج олус, аҳвал, каҷбин, чашмкаҷ.

**КОШ** كاش *шакли кӯтоҳи* **кошки**.

**КОША** كاشه *кит.* яхи тунуки рӯи об.

**КОШИКОР** كاشى‌كار устое, ки ба деворҳо кошӣ мечинад.

**КОШИКОРӢ** كاشى‌كارى бо кошӣ оро додашуда; **кошикорӣ кардан** бо кошӣ зинат додани деворҳо.

**КОШИН** كاشين *ниг.* **кошӣ**.

**КОШИНКОР** كاشين‌كار *ниг.* **кошикор**.

**КОШИНКОРӢ**كاشين‌كارى*ниг.* **кошикорӣ**.

**КОШИФ** كاشف кашфкунанда, кушоянда.

**КОШӢ** كاشى хиштчаҳои тунуки рангоранги ба тариқи кулолӣ тайёркардашуда барои зинати рӯи девори хонаҳо.

**КОШКИ** كاشكه *ҳиссачаи шартӣ ва таъкидӣ, ки хоҳишу орзу ва таассуфро ифода мекунад.*

**КОШОНА** كاشانه 1. хонаи ҳақирона, кулба; хонача. 2. лона, ошёна; **кошонаи ҳусн** хонаи зебу зинатороии занҳо.

**КОШТА** كاشته *сифати феълии замони гузашта аз* **коштан;** кошташуда, зироатшуда, коридашуда.

**КОШТАН** كاشتن *ниг*. **киштан**.

**КОШТАНӢ** كاشتنى *сифати феълии замони оянда аз* **коштан**; хусусияти гиёҳе, ки барои коштан муносиб аст, муносиб ва шоистаи коштан.

**КОЭФФИТСИЕНТ** *лот.* كايفّتسئنت *физ*., *риёз.* бузургии доимии маълум, ки одатан барои бузургии дигари тағйирёбанда ё номуайян ҳамчун зарбкунанда истифода мешавад, зариб; **коэффитсиенти амали фоиданок** ададе, ки қисми ба кори фоиданок табдилёфтаи қувваи сарфшударо нишон медиҳад (*ба ҳисоби фоиз*).

**КРАН** I *ҳол.* كرن 1. даҳанпӯши лӯлаҳои обу газ *ва г.* 2. миле, ки аз он об ҷорӣ мешавад, ҷуммаки лӯлаи об.

**КРАН** II *олм.* كرن таҷҳизоти механикӣ – мошин барои бардоштан ва аз ҷое ба ҷои дигар интиқол додани бор: **крани борбардор, крани тобхӯранда, крани чорпоя**.

**КРАНДОР** كرن‌دار дорои дастгоҳи бор- бардорӣ: **мошини крандор**.

**КРЕМ** *фр.* كريم 1. яке аз моддаҳое, ки барои нарму хушбӯ ва хушранг кардан ба дасту рӯй мемоланд; равғани рӯй. 2. равғани пардози пойафзол. 3. дар қаннодӣ маводе иборат аз чилчӯбзадаи равғани маска, рӯиширу қаймоқ, шакалод *ва г.,* ки дар тайёр кардани торт ва дигар маҳсулоти қаннодӣ ба кор мебаранд.

**КРИМИНАЛИСТИКА** *лот.* كرمينلستيكه *ниг.* **кайфаршиносӣ**.

**КРОСС** *англ.* كراسّ *варз*. пойга дар масофаи ноҳамвори табиӣ.

**КРОССВОРД** *англ.* كراسّوارد навъе аз бозӣчистон, ки хоначаҳои мураббаъшакли ҷадвалро бо ҳарфҳо пур карда, калимаи даркориро меёбанд.

**КУ** كو 1. *пурсишҷонишин* канӣ?, дар куҷо?. 2. *ҳиссачаи таъкидӣ* охир, чӣ.

**КУБ** I *ю.* كوب 1. шакли ҳандасии шашрӯя, ки ҳар як тарафаш мураббаи бо ҳам баробар аст. 2. *риёз.* ҳосили зарби дубораи ададе ба худи он, мукааб. 3. *гуфт*. метри мукааб: **як куб тахта**.

**КУБ** II كوب *кит.* қадаҳи поядарози бедаста; ҷом, пиёла.

**КУБА** كوبه *ниг.* **каба**.

**КУБИТО** كبتا *кит.* шириние, ки бо мағзи бодом, писта *ва г.* омода мекунанд.

**КУБӢ** كوبى *мансуб ба* **куб** I; *риёз.* **решаи кубӣ**.

**КУБРО** كبرا *муаннаси* **акбар**.

**КУДА** كده *кит.* 1. забончаи ҳалқи одам. 2. забонаки лӯкидон.

**КУДУНГ** کدونگ *кҳн.* кӯбаи чӯбини калон, ки пардозгарон ва шустагарон матоъро бо вай зада пардоз медоданд.

**КУДУНГГАР** کدونگر *кҳн.* пардоздиҳандаи порчаҳои дастӣ бофташуда.

**КУДУНГГАРӢ** کدونگری *кҳн.* 1. шуғлу касби кудунгар. 2. ҷои кори кудунгар.

**КУДУРАТ** *а.* کدورت 1. тирагӣ, хирагӣ. 2. *маҷ.* малол, озор, дилтангӣ, хафагӣ. 3. *маҷ.* душманӣ, хусумат; **кудуратро аз дил баровардан** хафагӣ ва малолро ба василае аз худ рафъ кардан.

**КУЁН** کویان *кит.* хаймаи яксутуна; чодир.

**КУЗОЗ** *а.* کزاز *тиб.* беморие, ки ба сабаби карахт ва шах шудани мушакҳо пайдо мешавад.

**КУКУ** I کوکو 1. *зоол.* кабӯтари ёбоӣ, фохта. 2. *маҷ.* мурғ, паранда.

**КУКУ** II کوکو тухмбирёни бо кабудиҳо пухташуда.

**КУ-КУ** کوکو *калимаи тақлиди* овози паранда, мурғон.

**КУКУПАЛАВ** کوکوپلو мурғпалав.

**КУЛАНГ** I کلنگ *зоол.* турна.

**КУЛАНГ** II کلنگ зоғнӯл, метин.

**КУЛАНГ** III کلنگ дар силоҳи оташфишон ҷои зер карда ба кор андохтани механизми аслиҳа, чангак.

**КУЛАНГДИЛ** کلنگدل *кит.* тарсончак, тарсу, буздил.

**КУЛАНГДОН** کلنگدان ҷои чангаки бакордарории механизми силоҳ.

**КУЛАНГДОР** کلنگدار дорои куланг (*оид ба силоҳ*).

**КУЛАНГӢ** کلنگی 1. мурғи хонагии почадарози калонҷуссаи турнамонанд. 2. *маҷ.* почадароз, он ки пойҳояш дароз-дароз аст.

**КУЛАҲ** کله *ниг.* **кулоҳ**.

**КУЛАҲБОРОН(Ӣ)** کلهباران//کلهبارانی кулоҳи обногузар, ки дар рӯзҳои боронӣ мепӯшанд.

**КУЛАҲДОР** کلهدار *ниг.* **кулоҳдор**.

**КУЛАҲХӮД** کلهخود *ниг.* **кулоҳхӯд**.

**КУЛБА** کلبه 1. хонаи хурди ҳақирона ва тираву торик, ҳуҷра. 2. *кит.* дӯкон; ◊ **кулбаи эҳзон** ғамхона, ҷои ғаму андӯҳ.

**КУЛИЧА** کلیچه *ниг.* **кулча**.

**КУЛКАН** کلکن *бот.* навъи дарахт аз ҷинси хаданг.

**КУЛЛ** *а.* کلّ ҳама, тамом, маҷмӯъ: **кулли дунё, кулли мардум; сулҳи кулл** сулҳи умумӣ; **ҳокими кулл** ҳокими мутлақ.

**КУЛЛИЁТ** *а.* کلّیات 1. *ҷ.* **куллият**. 2. маҷмӯаи осори шоир ё нависанда: **куллиёти Айнӣ**.

**КУЛЛИЯ** *а.* کلّیه 1. *ниг.* **куллият**. 2. ҳама, ҳамагӣ; маҷмӯан. 3. *муаннаси* **куллӣ**.

**КУЛЛИЯТ** *а.* کلّیت кулл будан, тамомият, тамом, ҳама.

**КУЛЛИЯТАН** *а.* کلّیتاً 1. умуман, ба таври умумӣ. 2. пурра, ҳамагӣ.

**КУЛЛӢ** کلّی 1. умумӣ. 2. том, пурра, комил; **кулливу ҷузъӣ** а) асосӣ ва ғайриасосӣ (фаръӣ); **ба куллӣ** пурра, комилан.

**КУЛЛУК** کلّک дасту пои ба таври махсус ба ҳам басташудаи бандиён (*дар зиндонҳои аморати Бухоро*); **куллук кардан** дасту пойро ба таври махсус ба ҳам бастан (*нисбат ба одам ва ҳайвон*).

**КУЛОЛ** کلال ҳунарманде, ки кӯзаву коса ва дигар зарфҳои сафолӣ месозад, кӯзагар; **лойи (хоки) кулол** лойе, ки кулол аз он зарфҳои сафолӣ месозад; **кулол дар мундӣ об мехӯрад** (*зарб.*).

**КУЛОЛА** کلاله 1. мӯи ҷингила, мӯи марғула, печу тобдор, зулф. 2. узви модинаи гули рустанӣ *ва г.*

**КУЛОЛГАРӢ** کلالگری 1. *ниг.* **кулолӣ**. 2. коргоҳи кулол.

**КУЛОЛӢ** کلالی шуғл ва касбу ҳунари кулол; сохтан ва дар кӯра пухтани зарфҳои сафолӣ.

**КУЛОЛХОНА** کلالخانه дӯкони кулол, ҷои кулолгарӣ.

**КУЛОҲ** کلاه 1. он чи аз пӯст, намад *ва г.* дӯхта ба сар мепӯшанд, каллапӯш. 2. телпаки махсуси нӯгборики қаландарон. 3. кулоҳи ҷангӣ, тоскулоҳ, хӯд. 4. *кит.* тоҷи шоҳӣ.

**КУЛОҲАК** کلاهک *тех.* пӯша, пӯшаи хурд.

**КУЛОҲБАРДОРӢ** کلاه‌برداری *маҷ.* фиреб додан, макру ҳила, кулоҳгузорӣ.

**КУЛОҲГУЗОРӢ** کلاه‌گذاری *маҷ.* кулоҳбардорӣ, фиреб кардан.

**КУЛОҲГӮША** کلاه‌گوشه *кит.* 1. гӯшаи кулоҳ. 2. *маҷ.* сар.

**КУЛОҲДОР** کلاه‌دار 1. кулоҳпӯш, он ки кулоҳ пӯшидааст. 2. *маҷ.* тоҷдор, подшоҳ.

**КУЛОҲДОРӢ** کلاه‌داری *маҷ.* тоҷдорӣ, подшоҳӣ.

**КУЛОҲДӮЗ** کلاه‌دوز дӯзандаи кулоҳ, телпакдӯз.

**КУЛОҲДӮЗӢ** کلاه‌دوزی 1. амал ва шуғли кулоҳдӯз. 2. маҳал ва ҷое, ки дар он кулоҳ медӯзанд.

**КУЛОҲСОЗ** کلاه‌ساز *ниг.* **кулоҳдӯз**.

**КУЛОҲСОЗӢ** کلاه‌سازی *ниг.* **кулоҳдӯзӣ**.

**КУЛОҲХӮД** کلاه‌خود *кит.* тоскулоҳ, кулоҳи ҷангӣ.

**КУЛТИВАТОР** *фр.* کولتیوتار олати (мошини) махсус барои нарм кардани хок ва нест кардани алафи байни қаторҳои пахта, картошка *ва г.*

**КУЛТИВАТСИЯ** *фр.* کولتیوتسیه нарм кардани хоки ҷӯякҳои киштзор ва маҳв кардани алафҳои бегона ба воситаи култиватор.

**КУЛӮК** کلوک *кит.* беадаб, беодоб; бешарм, шаттоҳ.

**КУЛӮЛА** کلوله 1. гирда, чизи мисли тӯб гирд; *муқ.* **гулӯла**. 2. лӯнда: **кулӯлаи қанд**. 2. нумератив, баста: **як кулӯла чой; кулӯла-кулӯла** лӯнда-лӯнда; **кулӯла шудан** ба худ печидан, лӯнда шудан.

**КУЛӮЛАШАКЛ** کلوله‌شکل шаклаш лӯнда, гирда.

**КУЛӮТА** کلوته 1. лӯнда, мудаввар, гирд: **риши кулӯта**. 2. навъи каллапӯши занона, ки одатан занони калонсол мепӯшанд.

**КУЛӮТАПӮШАК** کلوته‌پوشک 1. каллапӯши либос (*палто, курта ва г.*). 2. *ниг.* **кулӯта** 2.

**КУЛӮТАРИШ** کلوته‌ریش он ки риши лӯнда дорад ё ришашро бо қайчӣ лӯндашакл намудааст.

**КУЛӮХ** کلوخ 1. пораи хушк ва сахти аз девор ё марзаҳои замин кандашудаи хок. 2. лойи махсуси кулӯла-кулӯла кардашуда, ки барои сохтани девор мерезанд ва дар офтоб хушк мекунанд; лойи хушкида; лӯндаи гили хушк; **кулӯхи обхӯрда** хоки кӯҳнаи кулӯхдеворҳо, деворҳои пахса ва пуштаҳо, ки барои пурқувват кардан ба замини киштукор андохта мешавад; ◊ **ба лаб кулӯх молидан (*ё* молида гаштан)** *ниг.* **лаб**.

**КУЛӮХАНДОЗ** کلوخ‌انداز 1. он ки ба сӯи касе сангу кулӯх ҳаво медиҳад. 2. *таър.* сӯрохҳои махсуси девори қалъа, ки аз он ба сӯи душман санг меандохтанд, сангандоз: **кулӯхандозро подош санг аст** (*зарб.*).

**КУЛӮХДОР** کلوخ‌دار дорои кулӯх: **хоки кулӯхдор**.

**КУЛӮХКӮБ** کلوخ‌کوب путки чӯбин, бомкӯ(б).

**КУЛӮХРӮЙ** کلوخ‌روی бадафт, хунукба-шара, бадрӯй.

**КУЛӮХЧИН** کلوخ‌چین бо кулӯх чидашуда; **девори кулӯхчин** деворе, ки бо кулӯх (пахса) бардошта шудааст.

**КУЛӮХШУДГОР** کلوخ‌شدگار бо трактор ё ҷуфти гов чуқур рондани киштзор, ки аз замин кулӯхҳои калон-калон мехезад; *муқоб.* **майдашудгор; кулӯхшудгор кардан** як бор шудгоркардани замин.

**КУЛӮЧА** کلوچه *таър.* нимтанаи сарбозӣ дар Бухорои амирӣ, ки аз таги шинел мепӯшиданд.

**КУЛФАТ** *а.* کلفت ранҷ, сахтӣ, машаққат.

**КУЛФАТАНГЕЗ** کلفت‌انگیز 1. пурмашаққат, душвор, меҳнатталаб. 2. ғамангез, пурмусибат, андӯҳовар.

**КУЛФАТЗАДА** کلفت‌زده он ки дар зери бори азобу уқубат аст, гирифтори ранҷу машаққат, ғамзада.

**КУЛЧА** کلچه 1. нони гирдаи начандон калони танӯрӣ, ки бештар аз орди гандум бо ширу равған мепазанд: **кулчаи равғанӣ, кулчаи ширмол, кулчаи қандин (қандӣ)**. 2. *нумератив дар шумори собун ва ашёи одатан гирда ё шабеҳи он*; кулӯла, лӯнда: **кулчаи собун, як кулча собуни ироқӣ; кулча зада хобидан** кулӯла (лӯнда) шуда хобидан, ҳалқа зада хобидан.

**КУЛЧАБИҲӢ** کلچه‌بهی *бот.* навъи себи биҳӣ, ки шаклаш ба кулча монанд аст.

**КУЛЧАҚАНД** کلچه‌قند *хӯр.* кулчаи махсуси ширине, ки қаннодон тайёр мекунанд.

**КУЛЧАМОНАНД** کلچه‌مانند гирда, мудаввар: **рӯи гандумии кулчамонанд**.

**КУЛЧАПАЗ** کلچه‌پز пазандаи кулча.

**КУЛЧАРӮ(Й)** کلچه‌رو(ی) он ки рӯяш мудаввар аст: **зани кулчарӯй**.

**КУМ** کم гиёҳи хушбӯе, ки дар лаби ҷӯйбор ва ҳавзҳо мерӯяд.

**КУМАЙТ** *а.* کمیت *кит.* аспи сурхранги сиёҳтоб, аспи сиёҳтӯруқ; асп.

**КУМАК** *т.* کمک ёрӣ, мадад, дастгирӣ; **кумак кардан (расондан)** мадад (ёрӣ) расондан, дастгирӣ кардан.

**КУМАКПУЛӢ** کمک‌پولی маблағи муайяне, ки барои ёрӣ ба касе дода мешавад, ёрдампулӣ.

**КУМАКРАСОН** کمک‌رسان он ки ба касе кумак, мадад мерасонад; **кишварҳои кумакрасон** давлатҳои донор, давлатҳое, ки ба таври ихтиёрӣ ба кишварҳои ақибмонда, ҷангзада ва офатзада кумакҳои башардӯстона (молӣ ё молиявӣ) мерасонанд.

**КУМАКҲАЗИНА** کمک‌هزینه маблағи ило вагӣ, ки ба тариқи ройгон ба идора ё муассиса ҷудо мегардад.

**КУМЕЗ** کمیز *кит.* наҷосат, палидӣ.

**КУМИТА** *фр.* کمیته идораи роҳбарикунандаи машваратӣ ба ягон соҳаи фаъолияти давлатӣ: **кумитаи давлатии андози Ҷумҳурии Тоҷикистон; кумитаи иҷроия** *таър.* мақоми интихобии амалкунандаи роҳбарӣ ба фаъолияти шӯроҳои вакилони шаҳриву вилоятии собиқ Иттиҳоди Шӯравӣ. 2. мақоми интихобии роҳбарикунанда дар ҳизбҳо ва ташкилотҳои сиёсию ҷамъиятӣ: **кумитаи марказии ҳизб, кумитаи ҳизб** (-и муассиса, шаҳр…).

**КУМОЧ** کماچ навъи нони дар лахчаҳои оташ, реги тафсон, дар таги қӯр пухташуда.

**КУМОҶ** I کماج *ниг.* **кумоч**.

**КУМОҶ** II کماج тахтача ё ҳалқаи гирди миёнсӯрохи сари сутуни хайма.

**кун** کن *асоси замони ҳозира аз* **кардан**.

**КУН** کون 1. мақъад, сурин, нишастгоҳ. 2. *гуфт.* таг, қисми поёнии ҳар чизе.

**КУНГУР** کنگر 1. *кит.* гадои якрав. 2. бум, ҷуғз. 3. *маҷ.* беҳаё, шаттоҳ.

**КУНГУРА I** کنگره барҷастагиҳои дандонавори сари иморату деворҳо ва канори дигар чизҳо.

**КУНГУРА II** *лот.* کنگره конгресс.

**КУНГУРАДОР** کنگره‌دار *марбут ба* **кунгура** I.

**КУНГУРАКОРӢ** کنگره‌کاری бо кунгураҳо оро додашуда (*девор, қаср*).

**КУНД** کند 1. ҳар чизи бурандае, ки дамаш тез набошад, нобурро; *муқоб.* **тез**: **корди кунд, кунд кардан, кунд шудан**. 2. *маҷ.* кундзеҳн, кундфаҳм; **кунҷи тез** *ҳанд.* кунче, ки аз кунҷи рост калон аст; *муқоб.* **кунҷи кунд; дандонро кунд кардан** ягон чизи турши дандонбар хӯрда дандонро кунд кардан; **зеҳни** *касе* **кунд будан** *ниг.* **зеҳн**.

**КУНДА** کنده 1. қисми пас аз буридан дар рӯи замин боқимондаи танаи дарахт; **то табар омадан кунда меосояд** (*зарб.*); **кунда кафондан** ҳезум шикастан. 2. ғӯлаи ғафси дарахт, ки қассобон дар болои он гӯшт майда мекунанд; **кундаи ҷувоз** чӯби ғафси миёншикофта, ки дар даруни вай дар обҷувоз равған мекашиданд. 3. *таър.* чӯби чортароши ғафси сӯрохдоре, ки пои бандиёнро ба он сӯрох гузаронда банд мекарданд, пойбанди чӯбин; **кунда задан** кунда ба пои касе ниҳодан, пойбанди кунда кардан (*зиндониро*).

**КУНДАЗОНУ** کنده‌زانو *варз.* тарзи зарбазанӣ, ки гӯштигир ҳарифашро пуштнокӣ ба замин

хобонда, бар болои вай савор шуда, бо зонуҳои худ ба сари синаи ӯ мезанад: **кундазону задан**.

**КУНДАКОВ** کنده‌کاو кофта гирифтани кундаи дарахти бурида бо решааш, решаков намудан: **кундаков кардан**.

**КУНДАКОВӢ** کنده‌کاوی *исми амал аз* **кунда кофтан**; решакан кардани дарахти буридашуда.

**КУНДАҚЛ** کندعقل *ниг.* **кундзеҳн**.

**КУНДАҚЛӢ** کندعقلی *ниг.* **кундзеҳнӣ**.

**КУНДАЛ** کندل порчаи зарбофти аъло.

**КУНДАПИХ** کنده‌پیخ *гуфт., мач.* танбал, ландаҳур.

**КУНДАХОНА** کنده‌خانه *таър.* яке аз зиндонҳо дар арки Бухорои амирӣ.

**КУНДАЧА**کندچه зеркундаи дарахт ё буттаҳо.

**КУНДЗАБОН** کندزبان 1. оҷиз аз гуфтор; тутила, сақав, забонгирифта. 2. *мач.* он ки забони бурро надорад, дар гуфтор суст, нотавон.

**КУНДЗАБОНӢ** کندزبانی оҷиз будан дар гуфтор, тутилагӣ, забонгирифтагӣ.

**КУНДЗЕҲН** کندذهن он ки қувваи идрокаш заиф аст ва масъалаеро ба тезӣ дарк намекунад, шахси зеҳнаш кунд, кундфаҳм.

**КУНДЗЕҲНӢ** کندذهنی кундзеҳн будан, тез набудани қувваи идроки шахс, кам будани қобилият дар фаҳмидани масъала.

**КУНДӢ** I کندی 1. кунд будан, нобурроӣ, тез набудан; *муқ.* **тезӣ**. 2. *мач.* камфаросатӣ, маҳдудақлӣ, кундзеҳнӣ.

**КУНДӢ** II کندی *кит.* далерӣ, паҳлавонӣ; зурозмоӣ.

**КУНДКУНЧА** کندکنجه **:секунҷаи кунд-кунча** *риёз.* секунҷае, ки яке аз кунҷҳояш кунд аст.

**КУНДОВАР** کنداور *кит.* 1. шуҷоъ, далер, ҷасур. 2. доно, оқил.

**КУНДОВАРӢ** کنداوری *кит.* 1. далерӣ, шуҷоӣ. 2. доноӣ, оқилӣ.

**КУНДОШ** *т.* کنداش *ниг.* **палонч**.

**КУНДПО** کندپا *ниг.* **кундрав**.

**КУНДРАВ** کندرو *кит.* сустрафтор, он ки суст роҳ мегардад; ланг.

**КУНДФАҲМ** کندفهم *ниг.* **кундзеҳн**.

**КУНДФАҲМӢ** کندفهمی *ниг.* **кундзеҳнӣ**.

**КУНДУ** کندو *кит., ниг.* **канду**.

**КУНИШ** کنش *исми феълӣ аз* **кардан**; кирдор, амал.

**КУНИШТ** کنشت ибодатхонаи яҳудиён, умуман ибодатгоҳи ғайримусулмонон.

**КУНИЯ(Т)** *а.* کنیه//کنیت *кит., номе, ки дар аввали он ҷузъҳои* аб, абу, ибн, ум, бинт *ҳамроҳ омада, аксаран вазифаи лақаби эҳтиромиро адо мекунад* (Абӯабдуллоҳ, Абулмаолӣ, Ибни Сино, Умми Кулсум, Бинти Салмо).

**КУН-МАКУН** کن‌مکن *кит.* амру наҳй.

**КУННА** I کنّه *кит.* фатила, пилтаи чароғ.

**КУННА** II *а.* کنّه *кит.* соябони иморат, пешайвон.

**КУНОҒ** کناغ *кит.* 1. кирми пилла, кирмак. 2. тор; тори абрешим; тори анкабут.

**КУНОМ** کنام *кит.* 1. лонаи ҷонварони ваҳшӣ, мағора ва бошишгоҳи ҳайвоноти даранда. 2. чарогоҳ.

**КУНОНИДАН** کنانیدن *тарзи бавоситаи* **кардан**; кореро ба касе фармуда, ба воситаи вай иҷро кардан: **розӣ кунонидан, қаноат кунонидан**.

**КУНУН** کنون *шакли дигари* **акнун; то кунун** то ҳол, то ин вақт.

**КУНУНӢ** کنونی ҳозира, имрӯза: **шароити кунунӣ**.

**КУНҲ** *а.* کنه *кит.* 1. поён, таг, умқ. 2. асл, моҳият, ҳақиқат, ҷавҳар.

**КУНҶ** کنج 1. гӯша, зовия: **кунҷи рост**, **кунҷи тез**. 2. ҷойҳои аз назар дури шаҳр, ҳавлӣ ё ягон ҷои дигар: **кунҷи шаҳр, кунҷи хона**.

**КУНҶАК** کنجک гӯша, бурҷак; ҷои хилват, беодам, назарногир.

**КУНҶАКӢ** کنجکی *мансуб ба* **кунҷ**; он чи дар кунҷ воқеъ шудааст; **домуллои кунҷакӣ** *кҳн.*

омӯзгори расмӣ ё ғайрирасмие, ки шогирдон аввал дарсашонро пеши ӯ хонда тайёр мекарданд ва пас аз он ба пеши мударриси мадраса рафта мехонданд; *гуфт.* мударриси хонагӣ.

**КУНҶИД** کنجید *бот.* гиёҳест, ки аз тухми он равған мекашанд ва ҳамчунин онро дар нонвоию ҳалвопазӣ истифода мебаранд.

**КУНҶИДАК** کنجیدک доғҳои майдаи сиёҳчаи маллаъранг, ки дар пӯсти рӯю гардани баъзе касон баҳорон пайдо мешавад: **доғи кунҷидак**.

**КУНҶИДӢ** کنجیدی *мансуб ба* **кунҷид**; он чи донаи кунҷид дорад; **нони кунҷидӣ** ноне, ки ба рӯяш донаҳои кунҷид пошида пухта шудааст; **ҳалвои кунҷидӣ** ҳалвое, ки бо тухми кунҷид пухта шудааст.

**КУНҶИТ** کنجیت *гуфт., ниг.* **кунҷид**.

**КУНҶИТАК** کنجیتک *гуфт., ниг.* **кунҷидак**.

**КУНҶӢ** کنجی *мансуб ба* **кунҷ**; **тӯби кунҷӣ** тӯбе, ки дар бозии футбол аз кунҷи майдон ба сӯи дарвозаи ҳариф зада мешавад.

**КУНҶКОВ** کنج‌کاو он ки барои фаҳмидани чизе мароқ дорад ва шилқинона ҷустуҷӯ мекунад; он ки ҳар чизро пурсида донистан мехоҳад (*то ҳадде сифати манфӣ ба шумор меравад*).

**КУНҶКОВӢ** کنج‌کاوی ҷустуҷӯ ва пурсиш кардан барои донистани сирру асроре; **раги кунҷковӣ ба ҳаракат омадан // раги кунҷковӣ даст додан** пайдо шудани мароқи зиёд ба донистани чизе; **ҳисси кунҷковии** *касе* **даст додан** эҳсос кардани шавқи зиёди донистани чизе; зӯрӣ (ғалаба) кардани шавқи зиёди донистани чизе дар касе.

**КУНҶОЛА** کنجاله *гуфт., ниг.* **кунҷора**.

**КУНҶОРА** کنجاره маҳсулоте, ки аз тилфи кунҷид ва донаҳои дигари равғандор баъд аз кашида гирифтани равғани онҳо тайёр карда мешавад ва хӯроки чорпоён ҳисоб меёбад.

**КУПЕ** *фр.* کوپه хоначаи алоҳидаи ду ё чоркаса дар вагони мусофирбарӣ.

**КУПОН** *фр.* کوپان 1. ҷузъи коғази қиматнок, ки ба ивази пул медиҳанд. 2. *кӯҳ.* билети театр.

**КУРА** *а.* کوره 1. шакли ҳандасӣ, ки аз давр задани доира дар гирди қутри худ пайдо мешавад. 2. ҳар ҷисми кулӯла (мудаввар, гирда); **кураи арз // кураи Замин** сайёраи Замин; рӯи замин; **кураи ҷуғрофӣ** тасвири харитаи Замин дар рӯи кура (*одатан ҳамчун воситаи аёнӣ дар дарси ҷуғрофия истифода мебаранд*).

**КУРАМОНАНД** کوره‌مانند монанди кура, шаклаш ба кура монанд.

**КУРАНГ** کرنگ *кит.* аспе, ки рангаш зарди баланд ё ҳиноӣ бошад.

**КУРАНД** کرند *ниг.* **куранг**.

**КУРАТОР** *лот.* کورتار 1. тарбиятгар, парастор; нозири коре; **куратори гурӯҳ** роҳбари гурӯҳи донишҷӯён дар мактаби олӣ. 2. донишҷӯи донишгоҳи тиббӣ, ки ҷараёни касалии беморони бистарии дармонгоҳиро назорат мекунад.

**КУРАШ** کورش *гуфт, ниг.* **гӯштин**.

**КУРАШАКЛ** کوره‌شکل *ниг.* **курамонанд**.

**КУРД** کرد яке аз халқҳои эронинажод, ки асосан дар Эрон, Ироқ, Туркия, Сурия ва дар Қафқозу Осиёи Миёна зиндагӣ мекунанд.

**КУРДӢ** کردی *мансуб ба* **курд**: **забони курдӣ**.

**КУРЕЗ** کریز *кит.* пар рехтан, тулак шудани парандагон.

**КУРЕЗӢ** کریزی *кит.* 1. мурғи паррехта, тулаккарда. 2. *маҷ.* пири фартути хамидақомат.

**КУРК** I کرک мокиёне, ки аз тухм монда моил ба тухм пахш кардан (*барои ҷӯҷа баровардан*) шудааст; **мурғи курк**.

**КУРК** II کرک *кит.* 1. пашми нарми бадани ҷонварони пашмдор. 2. *маҷ.* пари нозуки бадани парандагон. 3. *маҷ.* мӯйҳои наврўста дар рӯи ҷавонон. 4. пашмаки маҳини болои баъзе меваҷот.

**КУРМАК** کرمک алафи бегонае, ки донааш аз арзан калонтари сиёҳранг аст ва дар шолизор мерӯяд; **аз давлати шолӣ курмак об мехӯрад** (*зарб.*).

**КУРМАКЧИНӢ** کرمک‌چینی тоза кардани биринҷ аз курмаке, ки ба он омехтааст.

**КУРОРТ** *олм.* کورارت мавзее, ки дар он муассисаҳои табобатӣ ва пешгирии бемориҳо ба воситаҳои табиӣ (*чашмаҳои оби шифобахш, обу ҳавои хос, гил ва г.*) сохта ва ба роҳ монда шудааст, истироҳатгоҳ, осоишгоҳ.

**КУРРА** کرّه бачаи хар, асп, шутур *ва г.,* ки ҳанӯз ба саворӣ нарасидааст, хутик, той, тойча.

**КУРС** *лот.* کورس номи баъзе муассисаҳои таълимӣ, ки барои ягон соҳаи маҳдуд мутахассис тайёр мекунад: **курси ронандагӣ, курси якмоҳаи такмили ихтисос**. 2. давраи таҳсили яксола дар мактабҳои олӣ ва миёнаи махсус: **курси якум, курси охирин**. 3. тафсир ва баёни як фан ё давраи муайяни он: **курси мухтасари таърихи Тоҷикистон; курси адибони ҷавон** навъе аз анҷумани аҳли адаб, ки дар он асарҳои адибони ҷавон таҳлил ва муҳокима карда мешаванд.

**КУРСАНТ** *лот.* کورسنت 1. он ки дар курс (2) машғули таҳсил аст. 2. таълиму тарбиягирандаи омӯзишгоҳи ҳарбӣ.

**КУРСИВ** *лот.* کورسیو як навъи хат дар матбаа, ки шаклан ба хати дастӣ монанд буда, барои аз матни асосӣ ҷудо кардани порчае ё ягон калимаю ибора онро ба кор мебаранд.

**КУРСИНИШИН** کرسی‌نشین 1. он ки дар курсӣ нишастааст. 2. *маҷ.* он ки соҳиби маснад ё вазифаву мартаба аст, маснаднишин, соҳибмансаб.

**КУРСИЧА** کرسیچه чорпояи хурд барои нишаст.

**КУРСӢ** I کرسی 1. чорпояи аксаран пуштдор барои нишаст, нишастангоҳ. 2. тахт; маснад; **курсии фалак** *киноя аз* осмон.

**КУРСӢ** II کرسی *мансуб ба* **курс**; **кори курсӣ** супориш ба таҳсилкунандагони мактабҳои олӣ ва миёнаи махсус, ки ҳамчун шакли санҷиши дониш дар хатми курс (2) тайёр мекунанд ё менависанд.

**КУРТА** کرته либоси яккабатаи таҳпӯшӣ, пироҳан; **куртаи гулӣ** куртаи гулдори сурхранги занона; **куртаи оҳарӣ** куртаи нав ва ҳанӯз ношуста; ◊ **тани ба курта // тани курта** таги як курта, фақат курта дар тан; **курта-курта гӯшт гирифтан // аз шодӣ ба курта нагунҷидан** хеле хурсанд будан, хеле болидан; фароҳманд шудан (*аз таърифу таҳсини касе ё аз расидан ба орзуе*); **як курта пештар дронидааст** (*нисбат ба касе гуфта мешавад, ки синнаш зиёдтар аст*).

**КУРТАВОР** کرته‌وار матои боби куртадӯзӣ; матоъ ба қадри як курта: **як куртавор**.

**КУРТАВОРӢ** کرته‌واری *ниг.* **куртавор**.

**КУРТАК** کرتک *гуфт., маҷ.* задан, зарба, шаллоқ; иллату миннат; **куртак хӯрдан // калтаку куртак хӯрдан** *киноя аз* шаттаву шаллоқ хӯрдан, таънаву маломат шунидан.

**КУРУЖ** کروژ *кит., ниг.* **куруз**.

**КУРУЗ** کروز *кит.* шодӣ, нишот, тарабу шодмонӣ.

**КУРТКА** *лот.* کورتکه нимтанаи болопӯши мардона.

**КУРУМ** کروم 1. *ч.* **карм**. 2. токзор.

**КУРУР** I کرور *кит.* панҷсад ҳазор, ним миллион

**КУРУР** II *а.* کرور *кит.* такрор, гузашти ҳар чизе.

**КУРӮҲ** *а.* کروه ченаки масофа, баробари сеяки фарсанг (*тахминан ду километр*).

**КУСТИБОФ** کستی‌باف *кит.* зуннорбоф.

**КУСТӢ//КУШТӢ** کستی//کشتی *таър.* зуннор, ресмоне, ки тарсоён ва бараҳманон бар камар мебастанд; камарбанди махсуси зардуштиён.

**КУСУФ** *а.* کسوف *нуҷ.* гирифтани Офтоб; **кусуфу хусуф** гирифтани Офтобу Моҳтоб.

**КУТАК** کتک задан (*бо чӯб, тозиёна ё даст*).

**КУТАЛ** I کتل аспи зинкардашудаи эҳтиётӣ, ки дар сафарҳо бо худ палтар карда мебаранд, аспи ядак.

**КУТАЛ** II کتل *ниг.* **кӯтал**.

**КУТВОЛ** کوتوال *ниг.* **кӯтвол**.

**КУТУБ** *а.* کتب *ч.* **китоб; хатми кутуб** *кҳн.* тамом кардани давраи таҳсил дар мадраса.

**КУТУБХОНА** کتب‌خانه *кит., ниг.* **китобхона**.

**КУФ** I کف *кит., ниг.* **бум**.

**КУФ** II كف **:куфу суф** дуохонӣ; **куфу суф кардан** дуо хонда дам андохтани азоимхонон; **куфу суф кунондан** дуо (азоим) хонондан.

**КУФР** *а.* كفر 1. *д.* аз таълимоти дини ислом дур рафтан, имон надоштан ба дини ислом, кофирӣ, бемазҳабӣ, бединӣ. 2. ношукр, носипосӣ, кӯрнамакӣ; *муқ.* **куфрон**.

**КУФРӢ** كفرى *д.* кофир, беимон, мункири Худо ва дин.

**КУФРОН** *а.* كفران носипосӣ, ношукрӣ; **куфрони неъмат** ношукрӣ кардан ба он чи ки дастрас аст, ба қадри неъмат нарасидан; носипосӣ ба лутфу карами касе.

**КУФФОР** *а.* كفّار *ҷ.* **кофир**.

**КУҲАН** كهن 1. *шакли дигари* **кӯҳна**; қадимӣ, қадим. 2. солхӯрда, пири рӯзгордида. 3. *маҷ.* кордида, таҷрибадор.

**КУҲАНБУНЁД** كهن‌بنياد қадим, таърихи қадим дошта.

**КУҲАНДИЗ** كهنديز *таър.* қалъаи қадим, арки кӯҳна.

**КУҲАНПАЙВАНД** كهن‌پيوند хоназод, до-рои аслу насаби қадимӣ.

**КУҲАНСОЛ** كهن‌سال солхӯрда, умрдида, пир.

**КУҲАНСОЛӢ** كهن‌سالى куҳансол будан, солхӯрдагӣ, пирӣ.

**КУҲАНСОХТ** كهن‌ساخت ба тарзу шакли кӯҳна биноёфта.

**КУҲУЛАТ** *а.* كهولت 1. *кит.* давраи мошу биринҷ шудани мӯ, миёнсолӣ. 2. давраи камолоти умр.

**КУҲУН** كهن *шакли дигари* **куҳан** 2.

**КУЧАН** كوچن гарданбанди мудаввари хару аспи корӣ, ки чун болиштак сари шонаи ҳайвонро аз яғир шудан муҳофизат мекунад.

**КУЧОЛА** كچاله *ниг.* **кучула**.

**КУЧУК** *т.* كچک *гуфт.* 1. *ниг.* **саг**. 2. *ниг.* **сагбача**.

**КУЧУКБАЧА** كچک‌بچه *ниг.* **сагбача**.

**КУЧУЛА** كچوله гиёҳест бисёр талх ва заҳрнок, ки дар Ҳиндустону Сарандеб мерӯяд, кучола.

**КУҶО** كجا *ҷонишини саволӣ* дар куҷо?, дар кадом ҷо?; ба кадом ҷо?; **аз куҷо**? аз кадом ҷо?; аз чӣ ҷое?; **ба куҷо**? ба кадом ҷо?, ба чӣ ҷое?; **ҳар куҷо** дар ҳар ҷо; **куҷо шуд**? ба кадом ҷой рафт?.

**КУҶОӢ** كجائى аз кадом ҷой, аҳли куҷо; **куҷо ҳастӣ?** аз куҷоӣ?

**куш** كش 1. *асоси замони ҳозира ва сиғаи амр аз* **куштан**. 2. *ҷузъи пасини калимаҳои мураккаб ба маънои* кушанда: **одамкуш**, **говкуш**.

**КУШ** كش куштан, кушиш, қатл; **ҳукми куш** ҳукми суд (маҳкама) дар бораи ба қатл расонидани касе (*ҳамчун ҷазои олӣ*).

**КУШАНДА** كشنده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **куштан**; он ки касеро куштааст, қотил. 2. *маҷ.* миёнраве, ки сухани ӯ барои шахси корафтода рад намешавад.

**КУШИШ** كشش *исми феълӣ аз* **куштан**; куштор, қатл; қитол; **аввал пурсиш, баъд кушиш** (*зарб.*).

**КУШИШГОҲ** كشش‌گاه 1. ҷои махсус барои иҷрои ҳукми куш. 2. *ниг.* **кушишхона**.

**КУШИШХОНА** كشش‌خانه ҷои куштани чорпо барои гӯшт, мазбаҳ, саллоххона.

**КУШКАНҶИР** كشكنجير *таър., ҳ.* манҷаниқ, тӯп.

**КУШО** كشا 1. *сиғаи амр аз* **кушодан**. 2. *ҷузъи пасини калимаҳои мураккаб ба маънои* кушоянда: **дилкушо, мушкилкушо**.

**КУШОД** كشاد 1. *ниг.* **кушода** 2. 2. васеъ, фарох, паҳновар: **дили кушод**, **майдони кушод, остини кушод; кушоду равшан** ҳеҷ чизро пинҳон накарда, ошкорову возеҳ, бепарда; **мактуби кушод** нома барои дарҷ кардан дар рӯзномаю маҷалла, мактуб ба воситаи матбуот; **маҷлиси кушод** ҷаласае, ки вуруди хоҳишмандон ба он озод аст, ҷаласаи боз, ҷаласаи васеъ ва озод; **рӯи кушод** рӯи хандон ва ифодакунандаи самимияту лутф.

**КУШОДА** كشاده 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **кушодан**. 2. во, боз, яла, нобаста; **як дари баста, сад дари кушода** (*зарб.*). 3. *ниг.* **кушод** 2. 4. соф, беғубор, беабр: **ҳавои кушода, осмони кушода; кушода шудан** а) во шу-

дан, боз шудан; б) фош шудан, ошкор гардидан: **бими кушода шудани сирри** *касе*; в) рафъ шудани осори андӯҳ ва гирифтагӣ; **кушода шудани гул** шукуфтани гул; **кушода шудани иштиҳо** пайдо шудани майл ба хӯрдан, хоҳони тановули таом шудан; **кушода шудани роҳи нафас** рафъ шудани гирифтагии нафас; **кушода шудани ҳаво** аз абру ғубор пок ва соф шудани ҳаво; **кашидаву кушода** бо зарб ва шиддати тамом (*задан бо кафи даст, тозиёна ва г.*); **кушода додан** а) ошкор кардан, фош сохтан, парда бардоштан аз рӯи сирре; б) фаҳмонда додан, шарҳ додан, маънидод кардан, тафсир додан; **кушода партофтан** фош сохтан, ошкор кардан; **кушода шудани бахт** рӯ овардани некӣ ва хушбахтӣ ба касе; **кушода шудани чашм** а) аз чизе бохабар шуда тағйир ёфтани ҷаҳонбинӣ ва шуури касе; б) таваллуд кардан, чашми касе равшан шудан; **кушода шудани чашми рӯз** *ниг.* **чашм (чашми рӯз кушода шудан)**; **дастархони кушода доштан** меҳмоннавоз будан; **рӯи кушода дидан аз** *касе* мавриди меҳрубонии касе қарор гирифтан, илтифот ва меҳрубонӣ дидан аз касе.

**КУШОДАГӮӢ** كشادگوئ ошкоро ва беибо сухан гуфтан.

**КУШОДАГӮЙ** كشاده‌گوی он ки суханро беибо ва ошкор мегӯяд.

**КУШОДАДАСТ** كشاده‌دست *кинoя аз* соҳибэҳсон, сахӣ, ҷавонмард.

**КУШОДАДАСТӢ** كشاده‌دستی соҳибэҳсон будан, сахӣ будан, ҷавонмардӣ.

**КУШОДАДИЛ** كشاده‌دل хурсанд, хуррам, хушҳол.

**КУШОДАЗАБОН** كشاده‌زبان суханвар, фасеҳзабон; хушгап.

**КУШОДАН** كشادن 1. боз кардан, яла кардан; сарпӯши чизеро бардоштан; *муқоб.* **бастан** ва **пӯшидан**: **гиреҳро кушодан**, **дарро кушодан**, **қулфро кушодан**, **тугмаро кушодан**. 2. густурдан, паҳн кардан: **дастархонро кушодан, суфраро кушодан**. 3. раҳо кардан; ҷудо кардан, раҳо ёфтан: **арғамчинро кушодан, аспро кушодан**. 4. таъсис кардан: **мактаб кушодан; болу пар кушодан** а) ба парвоз даромадан; б) *киноя аз* ба пешрафти худ имкон пайдо кардан; **гап кушодан** сухан оғоз кардан (*дар бораи чизе*), гап сар кардан; **замин кушодан** замини нокорамро қобили кишт гардонидан; **замири дили хешро кушодан** рози дили худро гуфтан, ҳамаи он чиро, ки дар дил ниҳон аст, гуфта додан; **лаб (даҳон) кушодан** сухан сар кардан, гап задан; **маҷлисро кушодан** сар шудани маҷлисро эълон кардан, ҷаласаро ифтитоҳ кардан; **оташ кушодан** тирпаронӣ сар кардан (*бо аслиҳаҳои оташбор*); **оғӯш кушодан** дастҳоро аз ҳам кушодан (*барои дар бағал гирифтани касе аз рӯи меҳрубонӣ*); **роҳ кушодан** а) роҳи нав сохтан; б) роҳро боз кардан; **рӯза кушодан** ифтор кардан, баъди итмоми муддати рӯзагирӣ ба хӯрокхӯрӣ сар кардан; **чашми** *касеро* **кушодан** *киноя аз* касеро огоҳ ва бохабар кардан, касеро аз ҳолати ғафлат баровардa ба ҳақиқати кор воқиф намудан.

**КУШОДАПЕШОНӢ** كشاده‌پیشانی *маҷ.* хушмуомила, хушзабон, пешоникушода.

**КУШОДАРӮ(Й)** (كشاده‌رو(ی 1. бечодар, бефаранҷӣ. 2. *маҷ.* хандонрӯй, дӯстрӯй, чеҳрааш кушода.

**КУШОДАТАБЪ** كشاده‌طبع хушҳол, чеҳрахандон.

**КУШОДАШАВАНДА** كشاده‌شونده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **кушода шудан**. 2. он чи боз мешавад; он чи мешукуфад. 3. он чи нав ба кор медарояд; таъсисёбанда.

**КУШОЁН(И)ДАН** كشایاندن//كشایانیدن *тарзи бавоситаи* **кушодан***;* чизеро ба воситаи касе во кардан, кушодан.

**КУШОИШ** كشایش 1. *исми феълӣ аз* **кушодан**. 2. барор, омади кор; рафъ шудани банду баст ва мушкилот дар роҳи пешрафти коре, осон шудани мушкиле; **кушоиши кор** рӯ ба осонӣ овардани кори душворе, барор ва пешрафти кор; **дуои кушоиш** *д.* дуое, ки барои кушоиши кор мехонанд ё навишта медиҳанд.

**КУШОКУШӢ** كشاكشی куштори якдигар; қатлу куштори зиёд.

**КУШОН** كشان *феъли ҳол аз* куштан; дар ҳолати куштан.

**КУШОНДАН** كشاندن *тарзи бавоситаи* **куштан**;

ба касе фармуда қатл кунонидан (*касеро*).

**КУШТА** کشته 1. *сифати феълии замони гузаштаи* **куштан**. 2. ҷондоре, ки сари ӯро бурида ё ба тариқи дигар беҷон карда бошанд; мурда, майит; **кушта гаштан (шудан)** а) беҷон карда шудан, ба қатл расидан; б) хомӯш карда шудан (-и оташ, чароғ); **оҳаки кушта** оҳаки обрасида.

**КУШТАН** کشتن 1. мирондан, маҳв кардан, ба қатл расонидан; беҷон кардани ҷондоре (*мас.*, *гов, гӯсфанд*); **худро ба куштан додан** дониста истода худро ба хатари марг андохтан. 2. хомӯш кардан (*оташро, чарогро*).

**КУШТАНГОҲ** کشتن‌گاه ҷой ва маҳали куштан, қатл кардан.

**КУШТАШУДА** کشته‌شده *сифати феълии замони гузашта аз* **кушта шудан**; мақтул, сар буридашуда.

**КУШТОР** کشتار кушиш, куштан; бисёр куштан, кушокушӣ.

**КУШУДАН** کشودن *ниг.* **кушодан**.

**КУШХОНА** کش‌خانه *лаҳҷ.*, *ниг.* **кушишхона**.

**КУЯ** کویه шапалаки хурде, ки кирмаки он матоъҳои пашмиро хӯрда нобуд мекунад, девча (*муқ.* **митта**, ки орду ғалладонаро хӯрда нобуд мекунад); **куя задан** ба воситаи куя хӯрда шудан (-и порчаи пашмӣ ё гилем).

**КУЯЗАДА** کویه‌زده *сифати феълии замони гузашта аз* **куя задан**; куяхӯрда.

**КУЯХӮРДА** کویه‌خورده *ниг.* **куязада**.

**КӮ** کو *ниг.* **кӯй**.

**кӯб** کوب 1. *асоси замони ҳозира аз* **кӯбидан** ва **кӯфтан**. 2. *ҷузъи пасини калимаҳои мураккаб ба маънои* кӯбанда ва бо чизе кӯфташуда: **хирманкӯб, шоликуб, мехкӯб**…

**КӮБ** کوب зарбу лат, зарба: **лату кӯб.**

**КӮБА** کوبه 1. ҳар олати шабеҳи путк ё ҳовандаста барои кӯфта майда кардан, ҳамвор кардан, шибба кардан *ва г.* 2. олати оҳанини болғачамонанд, ки барои бо он кӯфтани дарвоза шинонда мешавад; **кӯбаи кафшдӯзон** болчағаи махсуси кафшдӯзон барои зада ҳамвор кардани чарм.

**КӮБАК** کوبک *ниг.* **кӯба**.

**КӮБАНДА** کوبنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **кӯбидан** *ва* **кӯфтан**; он ки чизеро мекӯбад (*мас.*, *дарро*).

**КӮБИДА** کوبیده 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **кӯбидан**. 2. орди ғаллаи бирёншуда.

**КӮБИДАН** کوبیدن 1. *ниг.* **кӯфтан**. 2. мех ё чизи дигарро зада ба ҷое фурӯ равондан.

**КӮБИН** کوبین *кит.* кӯба, болғаи чӯбини ҷомашӯӣ.

**КӮБИШ** کوبش *исми феълӣ аз* **кӯбидан**; кӯфтан; задан.

**КӮБКОРӢ** کوبکاری *ниг.* **бузкашӣ**.

**КӮДАК** کودک писар ё духтари хурдсол, тифл, бачаи хурдсол: **кӯдаки навзод, кӯдаки ширмак**.

**КӮДАКВОР** کودک‌وار мисли бачаи хурдсол, бача барин.

**КӮДАКДОР** کودک‌دار 1. соҳиби кӯдак; соҳиби фарзанд. 2. *гуфт.* серфарзанд, серкӯдак: **зани кӯдакдор**.

**КӮДАКИСТОН** کودکستان муассисаи тарбияи кӯдакони томактабӣ.

**КӮДАКӢ** کودکی 1. бачагӣ, хурдсолӣ, туфулият. 2. айёми бачагӣ, вақти хурдсолӣ. 3. *маҷ.* рафтори кӯдакона, кори бачагона; беандешагӣ.

**КӮДАКОНА** کودکانه 1. махсуси кӯдакон: **либоси кӯдакона, хандаи кӯдакона**. 2. *ниг.* **кӯдаквор**.

**КӮЖ** کوژ *ниг.* **кӯз**.

**КӮЖПУШТ** کوژپشت *ниг.* **кӯзапушт**.

**КӮЗ** کوز хамида, пуштхамида, кӯзпушт.

**КӮЗА** کوزه зарфи сафолин ё мисини дастадор ва гоҳо бедаста барои об ва моеоти дигар, сабӯ.

**КӮЗАГАР** کوزه‌گر кӯзасоз, кулол.

**КӮЗАГАРӢ** کوزه‌گری 1. касбу шуғли кӯзагар. 2. устохонаи сафолпазӣ.

**КӮЗАГУЛ** کوزه‌گل *бот.* савсани сафеди обӣ, нилуфари сафед.

**КӮЗАЧА** کوزه‌چه кӯзаи хурд.

**КӮЗ(А)ПУШТ** کوز(ه)پشت он ки пушташ хамида аст ё дар пушти шонааш ғуррӣ дорад, букрӣ.

**КӮЙ** کوی 1. маҳалла, гузар. 2. роҳи даруни шаҳр, кӯча; **кӯйи бад** а) роҳи бад; б) *киноя аз* кирдорҳои нописанд (*аз қабили* қиморбозӣ, нашъамандӣ *ва г.*), ки баъд аз одат кардани одам аз онҳо халос шуданаш душвор аст; **сари кӯй** дар сари роҳ; **дар кӯйи бад афтодан** ба роҳи бад даромадан, гирифтор шудан ба кирдору хислатҳои нописанд; **бекасу кӯй** бехешу табор ва бехонаю ҷой: **ятими бекасу кӯй**.

**КӮК** I کوک *кит.* гиёҳест хобовар, коҳу.

**КӮК** II کوک *кит., мус.* мувофиқ намудани овозҳо дар мусиқӣ, ҳамоҳангӣ; ҷӯр.

**КӮК** III کوک бахяи калон-калони муваққат, ки дӯзандагон бо даст дар рӯи либосҳо мезананд; дӯхти муваққатӣ; хомдӯз, хомдӯзӣ; **кӯк задан (кардан)** муваққатӣ бахя зада калон-калон дӯхтани ягон ҷои либос; **кӯки чашмони** *касе* **канда шудан** хеле интизорӣ кашидан, сахт чашм ба роҳ будани касе.

**КӮКНОР** کوکنار *бот.* гиёҳест, ки аз тухми он равған мекашанд, истеъмоли пӯсти ғӯзааш кайфовару хобовар буда, аз шираи танаи он маводи мухаддир – чакида ва баргу пояашро ҷӯшонда тарёк ҳосил мекунанд; хашхош; **оби кӯкнор** обе, ки аз тар карда фушурдани пӯсти ғӯзаи кӯкнор ҳосил шуда, нашъамандон онро менӯшанд, инчунин дар тибби қадим давои сурфа маҳсуб мешудааст.

**КӮКНОРДОНА** کوکناردانه тухми донаи хашхош.

**КӮКНОРӢ** کوکناری он ки мӯътод ба хӯрдан, нӯшидан ва каппа кардани кӯкнор аст; нашъаманди кӯкнор.

**КӮКНОРХОНА** کوکنارخانه хонае, ки дар он кӯкнор ё маводи нашъаовари дигарро истеъмол мекунанд, ҷои истеъмол ва фурӯши кӯкнор.

**КӮКСУЛТОН** کوکسلطان *бот.* яке аз навъҳои олуи пешпазак, ки мевааш калони кулӯла, турштаъм ва рангаш бештар сабзи сурхча аст.

**КӮКЧА** کوکچه *бот.* навъе аз харбузаи ширини пӯсташ сабзи тӯрдор ва пӯчоқаш сахт.

**КӮЛ** *т.* کول ҷои ба миқдори зиёд ғун шуда истодани об, ҳавзи оби табиӣ, толоб; **кӯли обпарто (обгурез)** ҷои махсуси атрофаш маҳдуд барои ҷорӣ шуда ҷамъ омадани обҳои барзиёд, заҳкаш; **кӯл шудан** ба як ҷо ҷамъ шуда истодани об.

**КӮЛБОР** کولبار тӯрбае, ки ба он бореро андохта ба пушт мегиранд, борхалта, халтаи сафарӣ.

**КӮЛВОР** کولوار *ниг.* **кӯлбор**.

**КӮЛӢ** کولی чоҳи захира кардани ғалла дар дохили ҳуҷра.

**КӮЛМАК** کولمک оби начандон зиёд, ки дар ҷоҳои пасту нишеби роҳу заминҳо аз борон ё оби дигар ҷамъ мешавад; **кӯлмак шудан** ҷамъ шуда мондани об дар пастию нишебиҳо.

**КӮЛОБ** کولاب ҳавзаи оби табиӣ, толоб.

**КӮЛОБӢ** کولابی 1. *мансуб ба* **Кӯлоб** (шаҳр ва минтақа). 2. аҳл ва сокини Кӯлоб.

**КӮЛШИНОС** کولشناس он ки ба омӯзишу пажӯҳиши кӯлҳо машғул аст.

**КӮЛШИНОСӢ** کولشناسی илм дар бораи омӯхтани кӯлҳо, лимнология.

**КӮМА** کومه *лаҳҷ.* чизи дар як ҷо тӯбшуда, тӯда: **кӯмаи барф, кӯмаи харбуза**.

**КӮНДАЛАНГ** کوندهلنگ ба бари худ воқеъ шудани чизе дар сари роҳи чизи дигар, муқобили дарозии чизе бо бари худ истодани чизи дигар, арзӣ; **кӯндаланг гузоштан // кӯндаланг мондан (***суоле* ё *масъалаеро***)** ба таври қатъӣ мондани масъалае; ҷавоби қатъии «ҳа» ё «не» талабидан ба суоле.

**КӮПОЛ** کوپال *кҳн.* 1. гурз, гӯпол. 2. *маҷ.* қувват ва тавоноӣ.

**КӮПРУК** کوپروک *ниг.* **пул II**.

**КӮПРУКСОЗ** کوپروکساز *ниг.* **пулсоз**.

**КӮПРУКСОЗӢ** کوپروکسازی *ниг.* **пулсозӣ**.

**КӮР** کور 1. он ки чашмаш намебинад, нобино, аъмо; **кӯри модарзод** он ки аз модар нобино таваллуд шудааст; **кӯр кардан** а) нобино кардан; б) ба воситаи чизе молида ё тарошида

хатеро нест кардан; хати бутлон кашидан; **кӯр шудан** а) нобино гардидан; б) нохоно шудан (*оид ба* хат). 2. *маҷ.* нодон, бесавод, аз олам бехабар; **кӯр шуда** маҷбур гардида, ноилоҷ монда, хоҳу нохоҳ; **кӯр шавад**! ҷазояшро бинад!, бало ба пасаш!; **нону намакам кӯр кунад!** дар мавриди маломат ба каси намакношинос ва носипос гуфта мешавад; **кӯр асояшро як бор гум мекунад** (*зарб.*) одам ки як бор фиреб хӯрд, ҳушёр мешавад ва кӯшиш мекунад, ки минбаъд фиреб нахӯрад; **кӯр чӣ мехоҳад? – ду дидаи (чашми) бино** (*зарб.*) дар мавриде мегӯянд, ки чизе айни муддао, хоҳиши дил бошад.

**КӮРА** I کوره оташдони оҳангарону мисгарон, иншооти махсус барои хиштпазӣ *ва г.*; хумдон: **кӯраи дастӣ, кӯраи оҳангарӣ; кӯраи ангиштгарон** ҷои махсус барои чӯбро сӯзонда тайёр кардани ангишт; **кӯраи сихкабоб** оташдони махсус барои пухтани сихкабоб – гӯшти ба сих гузаронида; **дар кӯраи мубориза(ҳо) пухта шудан** *киноя аз* обутоб ёфтан, мустаҳкам шудан дар рафти мубориза.

**КӮРА** II کوره як тӯб шоҳӣ, ки ба дувоздаҳ куртаи занона мерасад; **кӯра-кӯра атлас** тӯб-тӯб атлас.

**КӮРАГАР** کوره‌گر 1. он ки бо оташдони оҳангарию мисгарӣ кор мекунад. 2. он ки чунин оташдонро месозад, устои кӯра.

**КӮРАГӢ** کوره‌گی *мансуб ба* **кӯра;** дар кӯра гудохта тайёршуда.

**КӮРАК** کورک ғӯзаи хоми нокушодаи пахта, ғӯзаи пунба, ки ҳанӯз нашукуфтааст; **кӯрак бастан** пайдо шудани ғӯзаҳо дар ниҳоли пахта.

**КӮРАКБАНДӢ** کورک‌بندی пайдо шудани ғӯза дар ниҳоли пахта.

**КӮРАКҒУНДОР** کورک‌غندار *ниг.* **кӯракчинак**.

**КӮРАКҒУНДОРӢ** کورک‌غنداری *ниг.* **кӯракчинӣ**.

**КӮРАКДОР** کورک‌دار **:ниҳоли кӯракдори пахта** ниҳоли кӯракбастаи пахта.

**КӮРАККАНӢ** کورک‌کنی *исми амал аз* **кӯрак кандан**; кандан ва ҷамъ кардани кӯракҳо барои минбаъд кашида гирифтани пахтаашон, кӯракчинӣ, кӯракғундорӣ.

**КӮРАККАШАК** کورک‌کشک *тех.* мошини махсус, ки пағаҳои кӯракҳои боқимондаи ниҳоли пахтаро кашида мегирад.

**КӮРАККАШӢ** کورک‌کشی *исми амал аз* **кӯрак кашидан**; баровардани пахта аз даруни ғӯза, ки дар вақташ кушода нашудааст: **кӯраккашӣ кардан**.

**КӮРАКЧИНАК** کورک‌چینک *тех.* мошини махсусе, ки кӯракҳои боқимондаи ниҳоли пахтаро чида (канда) мегирад.

**КӮРАККЧИНӢ** کورک‌چینی *исми амал* аз **кӯрак чидан**; чидани кӯракҳои хом ва нимхоми ниҳоли пахта.

**КӮРАХОНА** کوره‌خانه ҷои (хонаи) оташдонҳои маъдангудозӣ.

**КӮРБАРЗАНГӢ** کوربرزنگی *фолк.* кампири бадкор дар афсонаҳо, ки некӣ кардан намехоҳад.

**КӮРБАХТ** کوربخت *ниг.* **бадбахт**.

**КӮРГИРЕҲ** کورگره гиреҳи болоиҳамбаста, ки кушодани он душвор аст; **кӯргиреҳ кардан** печдарпеч ба ҳам бастани ду нӯги ресмон, ки кушоданаш хеле душвор мебошад.

**КӮРДИЛ** کوردل каҷдил, каҷфаҳм; бадтинат. 2. ҷоҳил, нодон, бефаросат.

**КӮРДУД** کوردود оташе, ки бе шӯъла дуд карда месӯзад; **хона кӯрдуд шудан** пур аз дуд шудани хона (*бинобар дарунсӯз шудани оташи бухорӣ*).

**КӮРӢ** کوری нобиноӣ, гум шудани қувваи босира; **ба кӯрии** *касе* бар хилофи майли касе, ба қасди касе.

**КӮРКАШ** کورکش *ниг.* **асокаш**.

**КӮР-КӮРОНА** کورکورانه бе мулоҳиза, чӣ шудани оқибатро наандешида, насанҷида: **кӯр-кӯрона бовар кардан** насанҷида, бечуну чаро бовар кардан ба касе; **кӯр-кӯрона тақлид кардан** фикр накарда (бе мулоҳиза) тақлид кардан.

**КӮРМАҲТОБ** کورمهتاب аз байни абр хира тобидани моҳ, партави хираи моҳ; **шаби кӯрмаҳтоб** шабе, ки моҳтоб хира метобад.

**КӮРМОР** کورمار *зоол.* яке аз намудҳои мори

безахр, ки дар тибби халқӣ истифода меба-ранд.

**КӮРМУШ** کورموش *зоол.* як намуди муш, ки зери замин зиндагӣ мекунад ва чашмонаш рӯшноиро намебинанд.

**КӮРНАМАК** کورنمک *мач.* он ки дар ивази некии касе бадӣ мекунад, ҳақношинос, носипос.

**КӮРНАМАКӢ** کورنمکی ҳақношиносӣ, носипосӣ; **кӯрнамакӣ кардан** ба қадри некии касе нарасидан, ҳақношиносӣ кардан.

**КӮРОБ** کورآب *кҳн.* 1. ташнае, ки аз об сер нашудааст. 2. сароб.

**КӮРПА** کورپه бистари пахтадори лагандашуда барои хобидан, лиҳоф; **кӯрпа шуда хобидан** қабати ғафс шуда хобидани чизе; бисёр будани чизе; **ба кӯрпа нигоҳ карда пой дароз кардан** (*мақ.*) дар иҷрои корҳо имконият ва шароитро ба ҳисоб гирифтан; **барф кӯрпаи замин аст** (*мақ.*) барф барои гарм нигоҳ доштани замини кишт мисли кӯрпа барои инсон зарур аст.

**КӮРПАВОР(Ӣ)** کورپه‌وار(ی) миқдори матоъ барои дӯхтани як кӯрпа.

**КӮРПАДӮЗ** کورپه‌دوز зане, ки ҳунари кӯрпадӯзӣ дорад, дӯзандаи кӯрпа.

**КӮРПАДӮЗӢ** کورپه‌دوزی *исми амал аз* **кӯрпа дӯхтан**, дӯхтани кӯрпа.

**КӮРПАДӮЗОН** کورپه‌دوزان маросими дӯхтани кӯрпаи арӯс пеш аз тӯй; *муқ.* **пахтарезон**.

**КӮРПАТАК** کورپتک *зоол.* як навъ парандаи бешагӣ.

**КӮРПАЧА** کورپچه кӯрпаи камбар барои нишастан ё хобидан; **кӯрпачаи якандоз** кӯрпачае, ки дар гирдогирди хонаи нишаст як қабат андохта менишинанд; **кӯрпача барин чой** *киноя аз* андак чой; як кӯрпавор чой.

**КӮРПАЧАВОР** کورپچه‌وار 1. матоъ барои кӯрпача. 2. ба андозаи як кӯрпача; як **кӯрпачавор чой** чой ба андозаи як кӯрпача; чои андак.

**КӮРПАШША** کورپشّه *зоол.* пашшаи зарди захрдор, хомӯшак.

**КӮРПИСТОН** کورپستان модагове, ки сӯрохи як ё чанд сараки пистонаш баста буда, аз онҳо шир намеояд.

**КӮРРӮДА** کورروده *тиб.* як қисми кирмшакли рӯда.

**КӮРСАВОД** کورسواد чаласавод, камсавод

**КӮРСАВОДӢ** کورسوادی чаласаводӣ, камсаводӣ.

**КӮРХАРИД** کورخرید **:кӯрхарид кардан** моли хубро (босифатро) аз моли бесифат фарқ карда натавониста харидан.

**КӮРХАРИДОР** کورخریدار харидоре, ки чизҳои хубро аз бад фарқ карда наметавонад; он ки колои бадсифатро бо нархи гарон мехарад.

**КӮРШАБПАРАК** کورشپرک *зоол.* ҷонварест болдор, ки бинобар заиф будани биноии чашмаш рӯзҳо хобида, шабона парвоз мекунад, хаффош, ватвот, шабпара.

**КӮС** I کوس 1. *кит.* табл, духул, нақораи калон. 2. зарба, лат, такон, садама.

**КӮС** II کوس уреб, каҷӣ ва норасоии калони ягон чиз (*мас., матоъ*).

**КӮСА** کوسه марде, ки ришаш набаромада мондааст ё фақат дар манаҳаш чанд тор мӯй дорад, марди беришу мӯйлаб; **то риш набарорӣ ба кӯса наханд** (*мақ.*) худро аз дигарон боло мадон, зеро ояндаатро намедонӣ.

**КӮСАК** کوسک *ниг.* **кӯрак**.

**КӮСАРИШ** کوسه ریش марде, ки мӯи ришаш кам аст, камриш.

**КӮСДОР** کوسدار 1. як канораш каҷ ва норасо (*оид ба* порча, замин, хона *ва г.*). 2. *мач.* ноқис, камбудидор.

**КӮСТ** کوست *кит., ниг.* **кӯс** I **(1)**.

**КӮТАК** کوتک *ниг.* **кӯтакароба**.

**КӮТАКАРОБА** کوتک ارابه аробаи чорчарха, аробаи чарххояш хурд.

**КӮТАЛ** کوتل 1. баландӣ, тепа. 2. гузаргоҳи кӯҳӣ, ағба; **кӯҳу кӯтал** кӯҳу ағбаҳо, кӯталу баландиҳо.

**КӮТАРА** کوتره харидуфурӯши яклухти ягон навъи мол, савдои яклухт; *муқ.* **чакана**; **кӯтара фурӯхтан, кӯтара харидан,** умда-

**фурӯхтан, кӯтара харидан,** умдафурӯшӣ.

**КӮТАРАБАЙЪ** کوتره‌بیع пудрат, кори нархаш яклухт, умумӣ, якҷоя кореро ба субут расонидан.

**КӮТАРАГИР** کوتره‌گیر он ки навъи молеро яклухт савдо карда мегирад.

**КӮТАРАСАВДО** کوتره‌سودا савдои яклухт, кӯтарафурӯшӣ, умдафурӯшӣ.

**КӮТАРАФУРӮШ** کوتره‌فروش он ки молашро яклухту якҷоя мефурӯшад, умдафурӯш, *муқоб*. **чаканафурӯш**.

**КӮТАРАФУРӮШӢ** کوتره‌فروشی харидуфурӯши якҷояи ҳамаи мол; *мансуб ба* савдои яклухт: **нархи кӯтарафурӯшӣ**.

**КӮТАҲ** کوته *ниг*. **кӯтоҳ**.

**КӮТАҲБИН** کوته‌بین *ниг*. **кӯтоҳбин**.

**КӮТАҲДАСТ** کوته‌دست *ниг*. **кӯтоҳдаст**.

**КӮТАҲДАСТӢ** کوته‌دستی *ниг*. **кӯтоҳдастӣ**.

**КӮТАҲӢ** کوتهی *ниг*. **кӯтоҳӣ**.

**КӮТВОЛ** *ҳ*. کوتوال 1. *кҳн*. қалъабон, дижбон, маъмури муҳофизати қалъа. 2. *таър*. миршаб, раиси нозирони тартибот дар Бухорои амирӣ.

**КӮТОҲ** کوتاه 1. дарозиаш кам, калта; *муқоб*. **дароз**; **дар муддати кӯтоҳ** дар муддати на чандон зиёд, дар андак вақт. 2. мухтасар, ғайримуфассал: **маълумоти кӯтоҳ**, **суханронии кӯтоҳ**; **кӯтоҳ-кӯтоҳ** а) хеле мухтасар, ниҳоят ихтисоран: **ҷавобҳои кӯтоҳ-кӯтоҳ додан;** б) бурида-бурида, канда: **кӯтоҳ-кӯтоҳ нафас кашидан; кӯтоҳаш ҳамин ки**..., **қисса кӯтоҳ...,** хуллас ин ки..., хулосаи гап ин ки...; **ақли кӯтоҳ** *киноя аз* ақли норасо, ақли дурноандеш; **дасти кӯтоҳ** *киноя аз* кӯтоҳдастӣ, оҷизӣ, нотавонӣ; **кӯтоҳ кардан** а) дарозии чизеро кам кардан, калта кардан; б) буридан, қатъ кардан; в) ихтисор кардан; кашол надодан**: кӯтоҳ карда гуфтан; кӯтоҳ омадан** ба қади касе ё чизе баробар наомадан; **кӯтоҳ шудан** *тарзи мафъулии* **кӯтоҳ кардан; ҷомаи бомаслиҳат кӯтоҳ намеояд** (*зарб.*).

**КӮТОҲАК** کوتاهک мухтасаран, ба таври ихтисор.

**КӮТОҲАКАК** کوتاهکک хеле кӯтоҳ, хеле мухтасар.

**КӮТОҲАҚЛ** کوتاه‌عقل камақл, бемулоҳиза.

**КӮТОҲАҚЛӢ** کوتاه‌عقلی камақлӣ, бемулоҳизагӣ.

**КӮТОҲАНГУШТ** کوتاه‌انگشت он ки ягон ангушташ кӯтоҳ ё бурида аст.

**КӮТОҲАНДЕШ** کوتاه‌اندیش он ки оқибати корро мулоҳиза намекунад, бемулоҳиза, кӯтоҳназар, кӯтоҳбин; *муқоб*. **дурандеш**.

**КӮТОҲАНДЕШӢ** کوتاه‌اندیشی кӯтоҳандеш будан, бемулоҳизагӣ; **кӯтоҳандешӣ кардан** бемулоҳиза кор кардан.

**КӮТОҲБАЁНӢ** کوتاه‌بیانی мухтасарбаёнӣ, бо сухани кӯтоҳ ифода кардани фикри том, мӯҷазбаёнӣ.

**КӮТОҲБИН** کوتاه‌بین *ниг*. **кӯтоҳандеш**.

**КӮТОҲБИНӢ** کوتاه‌بینی *ниг*. **кӯтоҳандешӣ**.

**КӮТОҲБИНОНА** کوتاه‌بینانه бемулоҳиза, ноандешида, кӯтоҳназарона.

**КӮТОҲГАРДАН** کوتاه‌گردن *ниг*. **гарданкӯтоҳ**.

**КӮТОҲДАСТ** کوتاه‌دست *маҷ*. нотавон, оҷиз, дасткӯтоҳ; *муқоб*. **дароздаст**.

**КӮТОҲДАСТӢ** کوتاه‌دستی нотавонӣ дар иҷрои коре, оҷизӣ, дасткӯтоҳӣ.

**КӮТОҲДОМАН** کوتاه‌دامن либосе, ки доманаш кӯтоҳ аст.

**КӮТОҲЗАБОН** کوتاه‌زبان *ниг*. **забонкӯтоҳ**.

**КӮТОҲӢ** کوتاهی 1. кӯтоҳ будан, калтагӣ, дарозиаш кам будан. 2. кӯтоҳмуддатӣ, кам будани муддати чизе. 3. *маҷ*. камбудӣ, нуқсон, айби андак. 4. *маҷ*. оҷизӣ, нотавонӣ; **кӯтоҳӣ кардан** а) дарозиаш кам будан, калтагӣ кардан, расо набудан; б) *маҷ*. камбудӣ кардандар коре; в) *маҷ*. оҷизӣ кашидан дар коре; **даст кӯтоҳӣ кардан** зӯр нарасидан, ҷуръат карда натавонистан.

**КӮТОҲҚАД** کوتاه‌قد қадпаст, кӯтоҳқомат; *муқоб*. **қадбаланд**.

**КӮТОҲҚОМАТ** کوتاه‌قامت *ниг*. **кӯтоҳқад**.

**КӮТОҲМАВҶ** کوتاه‌موج дастгоҳе, ки дар мавҷҳои кӯтоҳи радио кор мекунад.

**КӮТОҲМЕТРАЖ** کوتاه‌مترژ филме, ки дарозии навораш назар ба филмҳои маъмулӣ камтар аст.

**КӮТОҲМИЖГОН** کوتاه‌مژگان чашмони мижаҳояш кӯтоҳ, мӯи милки чашм, ки дароз нест.

**КӮТОҲМИЛ** کوتاه‌میل силоҳи оташ-фишони милҳояш кӯтоҳ: **туфанги кӯтоҳмил**.

**КӮТОҲМУДДАТ** کوتاه‌مدّت муддаташ кӯтоҳ, мӯҳлаташ кӯтоҳ; *муқоб.* **дарозмуддат**: **таҳсили кӯтоҳмуддат**.

**КӮТОҲМӮҲЛАТ** کوتاه‌مهلت *ниг.* **кӯтоҳмуддат**.

**КӮТОҲНАЗАР** کوتاه‌نظر маҳдудфикр, ҷаҳонбиниаш танг, кӯтоҳбин; *муқоб.* **дурбин**.

**КӮТОҲНАЗАРӢ** کوتاه‌نظری маҳдуд будани тафаккур, кӯтоҳбинӣ.

**КӮТОҲНАЗАРОНА** کوتاه‌نظرانه бо тафаккури маҳдуд, кӯтоҳбинона, амиқ фикр накарда.

**КӮТОҲОСТИН** کوتاه‌آستین *ниг.* **остинкӯтоҳ**.

**КӮТОҲПАШМ** کوتاه‌پشم пашмаш кӯтоҳ: **гӯсфандони кӯтоҳпашм**.

**КӮТОҲПОЙ** کوتاه‌پای пойҳояш кӯтоҳ.

**КӮТОҲПОЯ** کوتاه‌پایه пояаш кӯтоҳ: **гандуми кӯтоҳпоя**.

**КӮТОҲУМР** کوتاه‌عمر камумр, умри дароз надошта, он ки ба пирӣ нарасида вафот мекунад.

**КӮТОҲУМРӢ** کوتاه‌عمری камумрӣ, умри дароз надоштан.

**КӮФӢ** کوفی 1. *мансуб ба* **Кӯфа** (шаҳр дар Байнаннаҳрайн). 2. қадимтарин навъи хати арабӣ: **хати кӯфӣ**.

**кӯфт** کوفت 1. *асоси замони гузашта* аз **кӯфтан**. 2. хастагӣ аз иҷрои коре, мондагӣ: **кӯфти кор**, **кӯфти роҳ**.

**КӮФТА** کوفته *сифати феълии замони гузашта аз* **кӯфтан**. 1. кӯбидашуда; реза кардашуда: **хасу хошоки кӯфта**. 2. *хӯр.* навъи кабоб аз гӯшти қима (кӯбида) бирёнкардашуда. 3. *хӯр.* ҳалвое аз талқони мағзҳо. 4. *маҷ.* мондашуда, хастагӣ; **кӯфта шудан** а) зада шудан, мавриди зарбу лат қарор гирифтан, калтаккорӣ карда шудан, шаллоқ хӯрдан; б) тақ-тақ шудан, кӯбида (зада) шудан (-и дар); в) майда (реза) ва нарм карда шудан (*мас.*, *гӯшт ё галлаеро*); г) *маҷ.* монда (хаста) шудан, шалпар шудан.

**КӮФТАГӢ** کوفتگی *шакли дигари сифати феълии замони гузашта* аз **кӯфтан**; шалпарӣ, мондагӣ; **кӯфтагии роҳ** мондашавӣ дар натиҷаи роҳравии зиёд.

**КӮФТАКАБОБ** کوفته‌کباب *хӯр.* навъи кабоб аз гӯшти қима.

**КӮФТАКОРӢ** کوفته‌کاری *тех.* кӯфта васеъ ё ба шакл даровардан.

**КӮФТАН** کوفتن 1. задан, зарба расондан, лату кӯб кардан. 2. кӯбидан, майда, реза ва нарм кардан (-и гӯшт, мурч, намак *ва г.*) зада ё кӯп карда аз сараку хӯшаҳо ҷудо кардани ҳосили гандум, ҷав, ҷуворӣ *ва г.*: **хирман кӯфтан**. 3. *киноя аз* сарзаниш кардан; танбеҳ додан; танқид кардан; **каф кӯфтан** чапак (қарсак) задан, каф задан; **мех кӯбидан** мехро зада ба ҷое даровардан; **мушт кӯфтан** бо мушт задан, муштқӯбӣ кардан; **по(й) кӯфтан** пои худро (ба замин) тап-тап задан; **сари** *касеро* **кӯфтан, ба сари** *касе* **кӯфтан** а) ба сари касе задан; б) *маҷ.* касеро саркӯб кардан, танбеҳи касеро додан; **табл кӯфтан** табл навохтан, нақора задан; **хирман кӯфтан** ғалларо кӯп карда аз появу пӯсташ ҷудо кардан; **кори ҳар ҳар нест хирман кӯфтан** (*зарб.*).

**КӮФТАНӢ** کوفتنی *сифати феълии замони оянда аз* **кӯфтан**; **кӯфтанӣ шудан** қасди кӯфтан кардан, нияти задан кардан.

**КӮФТАШУДА** کوفته‌شده 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **кӯфта шудан**. 2. *маҷ.* мондашуда, шалпаршуда.

**КӮФТУКӮБ** کوفت‌وکوب хирманкӯб.

**КӮФҶОН** کوفجان *кит.* қафас, ҷои нигоҳ доштани парандагон.

**КӮФШОНА** کوفشانه *кит.* бофанда.

**КӮҲ** کوه барҷастагии табиии бузургу баланд дар рӯи замин, ки аз сангу хок ба вуҷуд омадааст, ҷабал; **кӯҳ-кӯҳ** ғарам-ғарам; бисёр, аз ҳад зиёд; **кӯҳи оташфишон** *ниг.* **вулқон; кӯҳи пахта** *киноя аз* ғарами калони пахта; **кӯҳро зада талқон кардан** *маҷ.* кори вазнинеро ба ҷо овардан; анҷом додани коре, ки иҷрояш

ба назар номумкин менамуд; **кӯҳ ба кӯҳ намерасад, одам ба одам мерасад** (*зарб.*).

**КӮҲА** کوهه 1. пушта, теппа, баромадагӣ, дунгӣ, баландӣ. 2. қулла, сари кӯҳ. 3. *ниг.* **кӯҳон**. 4. *кит.* мавҷи азими об.

**КӮҲАГИРИФТА** کوهه‌گرفته роҳи кӯҳ пешгирифта, кӯҳу биёбонгард; *киноя аз* девона, маҷнун.

**КӮҲБАРО** کوه‌برا ба болои кӯҳ бароянда; кӯҳнавард; **аспи кӯҳбаро** аспи боқуввати кӯҳгард.

**КӮҲБАРОӢ** کوه‌برائی ба болои кӯҳ баромадан; кӯҳнавардӣ.

**КӮҲБОН** کوه‌بان нозири равуо дар кӯҳ, он ки назорати кӯҳро ба ӯҳда дорад.

**КӮҲБОНӢ** کوهبانی назорат кардани тартибот дар кӯҳ.

**КӮҲБУД I** کهبد 1. кӯҳнишин. 2. гӯшанишин. 3. *киноя аз* обид, зоҳид, порсо.

**КӮҲБУД II** کهبد *кҳн.* хазинадори подшоҳ; ҷамъкунандаи андоз.

**КӮҲВОР** کوه‌وار 1. мисли кӯҳ, чун кӯҳ. 2. бузургӣ, баланд: **мавҷи кӯҳвори баҳр**.

**КӮҲГАРД** کوه‌گرد *ниг.* **кӯҳнавард**.

**КӮҲГАРДӢ** کوه‌گردی *ниг.* **кӯҳнавардӣ**.

**КӮҲДОМАН** کوه‌دامن домани кӯҳ, кӯҳпоя.

**КӮҲИСТОН** کوهستان 1. замине, ки дар он кӯҳ бисёр аст, ҷои зиёдии кӯҳ, кӯҳсор. 2. ноҳияи кӯҳии ин ё он кишвар (*мас., Тоҷикистони марказӣ, ки таърихан саргаҳи Зарафшон, Қаротегину Дарвоз ва Ҳисор ба он дохил мешаванд*).

**КӮҲИСТОНӢ** کوهستانی 1. он ки дар кӯҳсор зиндагӣ мекунад; он ки зодгоҳаш дар кӯҳсор воқеъ гардидааст. 2. аҳли кӯҳистон

**КӮҲӢ** کوهی 1. *мансуб ба* **кӯҳ**: ҷабалӣ. 2. он чӣ дар кӯҳсор мерӯяд ё зиндагӣ мекунад: **гиёҳи кӯҳӣ, лолаи кӯҳӣ, бузи кӯҳӣ** бузи ёбоӣ, ки дар кӯҳу даштҳо зиндагӣ мекунад.

**КӮҲКАН** کوه‌کن 1. коргаре, ки аз кон маъдан меканад; он ки кӯҳро канда шикоф мекунад. 2. лақаби Фарҳоди афсонавӣ, ки бо хоҳиши маъшуқааш Ширин кӯҳро канда, ҷӯй баровардa буд.

**КӮҲКАНӢ** کوه‌کنی кандани кӯҳ ва истихроҷи маъданҳо: **техникаи навтарини кӯҳканӣ**.

**КӮҲЛ** *а.* کحل *кит.* сурма.

**КӮҲЛДОН** کحلدان *кит.* сурмадон.

**КӮҲЛӢ** کحلی *кит.* 1. *мансуб ба* **кӯҳл**. 2. сурмаранг, сиёҳтоб.

**КӮҲНА** کهنه 1. чизи бисёр умрдида; чизи бисёр кор фармудашуда; фарсуда; *муқоб.* **нав**, **тоза**: **кӯҳна кардан, кӯҳна шудан**. 2. қадим, пешина, дерина. 3. қадима, пештара. 4. куҳансол, солхӯрда, кордида; **дарди кӯҳна** бемории муддати зиёд давомкарда ва бедаво, касалии музмин; **мусалласи кӯҳна** мусалласи бисёристода (бисёрсола); **урфу одатҳои кӯҳна** одату русуми аз замони гузашта боқимонда.

**КӮҲНААҚИДА** کهنه‌عقیده *ниг.* **кӯҳнапараст**.

**КӮҲНАВАРД** که‌نورد варзишгаре, ки бо кӯҳнавардӣ машғул аст, кӯҳпаймо, кӯҳгард.

**КӮҲНАВАРДӢ** کوه‌نوردی навъи варзиш, ки иштирокдорони он аз рӯи гузаштан аз кӯталу ағбаҳои мушкилгузар, баромадан ба кӯҳҳои рост ва қуллаҳои баланд мусобиқа мекунанд, кӯҳгардӣ; кӯҳбароӣ.

**КӮҲНАГӢ** کوهنگی кӯҳна будан.

**КӮҲНАДАМ** کهنه‌دم палави зиёд дамхӯрда: **оши кӯҳнадам**.

**КӮҲНАДУНЁ** کهنه‌دنیا *ниг.* **кӯҳнаҷаҳон**.

**КӮҲНАДӮЗ** کهنه‌دوز он ки пойафзорҳоро дарбеҳу пина мекунад, порадӯз, пинадӯз, ямоқгар.

**КӮҲНАДӮЗӢ** کهنه‌دوزی амали кӯҳнадӯз, порадӯзӣ, пинадӯзӣ.

**КӮҲНАКАСАЛ** کهنه‌کسل он ки бемориаш доимӣ шудааст ва илоҷи табобат надорад.

**КӮҲНАКЕШ** کهنه‌کیش он ки тибқи расму оини кӯҳна зиндагӣ мекунад.

**КӮҲНАКЕШӢ** کهنه‌کیشی парастиши расму оини кӯҳна.

**КӮҲНАКОЛА** کهنه‌کاله майда-чуйдаи фарсуда; либосҳои фарсудаи кӯҳна.

**КӮҲНАКОР** کهنه‌کار кордида, корозмуда, таҷрибанок.

**КӮҲНАЛИБОС** کوهنه‌لباس он ки либоси обшуста ва фарсуда пӯшида мегардад.

**КӮҲНАОБОД** کهنه‌آباد заминҳое, ки солҳои зиёд кишт карда мешаванд.

**КӮҲНАПАРАСТ** کهنه‌پرست он ки тарафдори расму одат ва ақидаҳои кӯҳна (қадимӣ) аст; он ки ба навигариҳо муқобил аст, муҳофизакор.

**КӮҲНАПАРАСТӢ** کهنه‌پرستی тарафдорӣ аз расму оини қадима; муқобилат ба ҷорӣ шудани навигариҳо, муҳофизакорӣ.

**КӮҲНАПАРАСТОНА** کوهنه‌پرستانه *мансуб ба* **кӯҳнапарастӣ**; муҳофизакорона: **ақидаҳои кӯҳнапарастона**.

**КӮҲНАПОРА** کهنه‌پاره либоси ҷулидаю дарида; ашёи фарсуда.

**КӮҲНАФУРӮШ** کوهنه فروش он ки ашёи кӯҳнаву пӯшокҳои нимдоштро харида мефурӯшад.

**КӮҲНАФУРӮШӢ** کوهنه‌فروشی фурӯши чизу чораҳои кӯҳна; бозор ё ҷои фурӯши чизҳои кӯҳна.

**КӮҲНАҶАҲОН** کهنه‌جهان *кит.* дунёи кӯҳна, дунёи қадим.

**КӮҲНАШАВӢ** کهنه‌شوی *исми амал аз* **кӯҳна шудан;** кӯҳна шудан, фарсуда шудан; корхӯрда шудан.

**КӮҲНАШУДА** کهنه‌شده *сифати феълии замони гузашта аз* **кӯҳна шудан**; фарсудаву жанда, аз кор баромада; аз мӯд баромада.

**КӮҲНИШИН** کوهنشین он ки дар кӯҳсор зиндагӣ мекунад; *муқ.* **кӯҳистонӣ**.

**КӮҲОН** کوهان барҷастагии пушти шутур; ҷои баромадагии сари шонаи наргов.

**КӮҲОНДОР** کوهاندار он чи кӯҳон дорад, он чи дар пушти худ баромадагӣ дорад.

**КӮҲПАЙКАР** کوه‌پیکر танументанд, қавиҳайкал, бузургҷусса.

**КӮҲПАЙМО** کوه‌پیما *ниг.* **кӯҳнавард**.

**КӮҲПАЙМОӢ** کوه‌پیمائی *ниг.* **кӯҳнавардӣ**.

**КӮҲПИЁЗ** کوه‌پیاز пиёзи кӯҳӣ, ки бисёр тунду талх аст, пиёзи ансул.

**КӮҲПОРА** کوه‌پاره 1. як қисми кӯҳ; қисме, ки аз кӯҳ ҷудо шудааст, харсанг. 2. *гуфт.* гӯшаи маскунии кӯҳистон.

**КӮҲПОЯ** کوه‌پایه доманаи кӯҳ; замини доманаи кӯҳ, адир, кӯҳдоман.

**КӮҲСОР** کوهسار ҷое, ки дар он кӯҳ зиёд аст, кӯҳистон.

**КӮҲТАН** کوهتن бузургҷусса, танумaнд.

**КӮҲҶИГАР** کوه‌جگر *киноя аз* далер, шуҷоъ, диловар.

**КӮҲШИНОСӢ** کوه‌شناسی соҳае, ки ба омӯзиши кӯҳҳо машғул аст: **пажӯҳишгоҳи кӯҳшиносӣ**.

**КӮЧ** کوچ 1. аз ҷое ба ҷое ва аз сарзамине ба сарзамини дигар равона шудани шахси алоҳида ё гурӯҳе аз мардум, кӯчидан, ҳиҷрат. 2. асбобу анҷоми хона ва бору бунае, ки дар вақти дигар кардани ҷои истиқомат ҳамроҳи худ мебаранд: **кӯч бурдан**. 3. *гуфт.* хонавода, хонадон, тоифа; **кӯч-кӯч** *ниг.* **кӯчокӯч**; **кӯч бастан** бору бунаи худро барои нақли макон омода кардан; **кӯч кардан** бо бору бунаи худ аз ҷое рафтан, нақли макон кардан, кӯчидан.

**КӮЧА** کوچه 1. роҳи пиёда ва саворгарди дохили шаҳр ва деҳа. 2. маҳалла, гузари истиқомат ё сукунати муайян, ки қад-қади роҳе воқеъ шудааст; *ба тариқи истиора*: **дар кӯчаи мардонагӣ**…, **ба кӯчаи гадоӣ**, **расвоӣ… даромадан**, **дар кӯчаи олуфтагӣ… калон шудан; кӯчаи сарбаста** а) роҳе, ки пешаш бастааст ва баромадгоҳ надорад, бунбаст; б) *киноя аз* вазъияти ниҳоят сахт, ҳолати бисёр душвор; ноилоҷӣ; **ба кӯча баромадан** а) ба маҳалла (гузар) баромадан; аз хона берун баромадан; б) дар байни одамон зоҳир шудан; **ба кӯча партофтан** аз хона рондан ва аз ризқу рӯзӣ маҳрум кардан; **аз кӯчаи** *коре* **нагузаштан** аз коре асло хабар надоштан; аҳли коре набудан; **ба сад кӯча даромада баромадан** дар ҳама хусус фикр кардан, фикру хаёли зиёд кардан; **дар кӯча мондан** а) бехонаву ҷой шудан; б) бекасу кӯй шудан; бесоҳиб мондан; **кӯча ба кӯча гаштан** оvoраву саргардон шудан (*дар ҷустуҷӯи чизе*); **худро ба ҳар кӯча задан** дар ҷустуҷӯи чорае ниҳоят саргардон шудан.

**КӮЧАБОҒ** کوچه‌باغ кӯчае, ки аз байни боғот мегузарад; роҳи ду тарафаш сабзу дарахтзор; **кӯчабоғи ошиқон** боғе, ки дар он дилдодаҳо бо ҳам сӯҳбат мекунанд ва рози дил мегӯянд.

**КӮЧАБОҒӢ** کوچه‌باغی 1. *мансуб ба* **кӯчабоғ**. 2. *мус*. яккахоние, ки хонанда овозашро аз ҳад зиёд баланд кашол медиҳад.

**КӮЧАГАРД** کوچه‌گرد 1. аз кӯча гузаранда, роҳгузар. 2. он ки дар кӯчаҳо сарсариёна мегардад, сарсарӣ, ҳарзагард, оворагард. 3. *маҷ.* бероҳагард, фоҳиша.

**КӮЧАГАРДӢ** کوچه‌گردی 1. гардиш дар кӯчаву кӯй. 2. сарсаригардӣ, оворагардӣ, ҳарза-

гардӣ. 3. *маҷ.* бероҳагардӣ, фоҳишагӣ.

**КӮЧАГӢ** کوچگی *мансуб ба* **кӯча**; дар кӯча буда: **чароғҳои кӯчагӣ; гапи (сухани, алфози) кӯчагӣ** а) сухани беодобона ва қабеҳ; б) овозаи беасос; **шиноси кӯчагӣ** шиноси дур, шиноси салому алейк.

**КӮЧАК** کوچک хурд, майда.

**КӮЧАКДИЛ** کوچک‌دل *киноя аз* хушхулқ, хушмуомила.

**КӮЧАКДИЛӢ** کوچک‌دلی *киноя аз* хушхулқӣ, хушмуомилагӣ, некрафторӣ.

**КӮЧАН** کوچن абзоли ҳалқашакл, ки ба гардани аспи корӣ аз таги хамут мегузоранд.

**КӮЧАНВОР** کوچنوار мисли кӯчан, ҳалқа-шакл.

**КӮЧАНДА** کوچنده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **кӯчидан**. 2. *маҷ.* равон, сайёр (*оид ба* рег, барф *ва г.*).

**КӮЧАПӮШӢ** کوچه‌پوشی либосе, ки вақти ба кӯчабарой, меҳмониравӣ *ва г.* мепӯшанд.

**КӮЧАТ** کوچت растанӣ ё ниҳоле, ки барои шинондан дар ҷои дигар дар шароити махсус сабзонида шудааст, парварда: **кӯчати гул, кӯчати карам, кӯчати райҳон; кӯчат кардан** растанӣ ё ниҳоли дар шароити махсус парварондашударо ба ҷои дигар шинондан.

**КӮЧАТШИНОНӢ** کوچت‌شنانی растанӣ ва ниҳолҳои парвардашавандаро ба ҷои дигар шинондан.

**КӮЧБАНДӢ** کوچبندی *исми амал аз* **кӯч бастан**: кӯч бастан аз ҷое ба ҷои дигар.

**КӮЧИДАН** کوچیدن 1. бо бору буна аз ҷое ба ҷои дигар рафтан (*барои истиқомат, маскан гирифтан*), нақли макон кардан, кӯч кардан; **кӯчидани рег** дар биёбон бо таъсири бод ҷо иваз кардани хомаҳои рег. 2. *гуфт.* канда шудан, аз ҷояш беҷо шудани чизе: **кӯчидани дарахт** бо таъсири бод аз реша ҳамроҳи замини он канда шуда афтодани дарахт; **тарма кӯчидан** дар кӯҳсор аз ҷояшон канда шуда ба поин фурӯравии барфҳои ҷамъшуда.

**КӮЧИДАНӢ** کوچیدنی *сифати феълии замони оянда аз* **кӯчидан**; **кӯчиданӣ шудан** дар нияти кӯчидан будан, рафтанӣ шудан бо кӯчи худ (*аз ҷое ба ҷое*).

**КӮЧИШ** کوچش *исми феълӣ аз* **кӯчидан**; кӯч, нақли макон, ҳиҷрат.

**КӮЧӢ** کوچی *ниг.* **кӯчманчӣ**.

**КӮЧКАШОНӢ** کوچ‌کشانی кашондани бору буна ва асбоби хона вақти кӯчидан.

**КӮЧМАНЧИГӢ** کوچمنچیگی бодиягардӣ, зиндагонии ғайримуқимӣ.

**КӮЧМАНЧӢ** کوچمنچی бодиягард, он ки дар ҷое муқим нест.

**КӮЧОКӮЧ** کوچاکوچ кӯчидани пай дар пай; тараддуди кӯчидан.

**КӮЧОН(И)ДА** کوچانده//کوچانیده *сифати феълии замони гузашта аз* **кӯчон(и)дан; кӯчон(и)да овардан** касеро ба ҷои иқомати дигар овардан.

**КӮЧОН(И)ДАН** کوچاندن//کوچانیدن *тарзи бавоситаи* **кӯчидан**; 1. касеро аз ҷое ба ҷое нақли макон додан, касеро бо бору бунааш ба ҷое бурдан (*барои истиқомат ё сукунат*). 2. чизеро аз ҷояш беҷо кардан ё аз ҷояш хезондан. 3. рӯбардор кардан, рӯнавис кардан.

**кӯш** کوش *асоси замони ҳозира ва сиғаи амр аз* **кӯшидан;** кӯшиш кун, саъй кун.

**КӮШАНДА** کوشنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **кӯшидан**; он ки саъю кӯшиш дорад, кӯшо.

**КӮШИДАН** کوشیدن кӯшиш (ҷидду ҷаҳд, саъй) кардан, ғайрат намудан.

**КӮШИШ** کوشش саъй, ҷаҳд, ғайрат; ҳаракат барои иҷрои коре; **кӯшиш кардан (доштан)** барои иҷрои коре ҷидду ҷаҳд кардан, саъю ҷаҳд ба кор бурдан, кӯшиш ба харҷ додан.

**КӮШК** کوشک иморати бошукӯҳ, ки атрофаш боғ ё сабзазор бошад; қаср.

**КӮШО** کوشا *кит.* кӯшанда, саъйкунанда.

# Қ

**Қ** *ҳарфи понздаҳуми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар алифбои арабиасоси тоҷикӣ ҳарфи* қоф (ق); *дар ҳисоби абҷад ба ададди 100 баробар аст; ин ҳарф маъмулан дар ифодаи калимаҳои баргирифта аз забонҳои арабӣ, туркӣ ва юнонӣ истифода мешавад.*

**ҚАБ(Б)** *а.* قب *кит.* гиребон, гиребони пироҳан; **қаб даридан** гиребон даридан, гиребон чок кардан.

**ҚАБА** قبه *гуфт., ниг.* **қава**.

**ҚАБАҚ** *т.* قبق *кит.* 1. ҳадаф, нишона, нишон. 2. каду. 3. дарахти миёнхолӣ.

**ҚАБАС** *а.* قبس шуъла, пораи оташ; оташпора.

**ҚАБАТ** *т.* قبت 1. ҳар табақаи чизҳои болои ҳам ҷойгиршуда, табақа, қат: **чор қабат кӯрпача**, **се қабат ҷома**, **як қабат хок; як қабат пӯст (қабати бадан)** пардаи пӯсти бадан. 2. *нум.* даста, комплект: **як қабат куртаву лозимӣ, чор қабат кӯрпаву болишт**. 3. *гуфт.* табақа, ошёна (-и иморат); **аз қабати**… аз байни…, аз миёни…: **аз қабати абрҳо, аз қабати борони тир, аз қабати туман, аз қабати ангуштон; ба қабати**… а) ба даруни…: **ба қабати абр даромадани офтоб**; б) ба таги…, ба зери…: **ба қабати бистар даромадан, ба қабати замин даромадан**; **дар қабати**... дар миёни…, дар байни…, андаруни…: **дар қабати кӯрпа, дар қабати китобу коғазҳо, дар қабати ду нон**…; **қабат ба қабат // қабат-қабат** а) якчанд қабат, қабатҳои зиёд; қабати ғафс; б) болои ҳам, боло-болои ҳам, яке рӯи дигаре; **қабат ба қабати**… а) тамоми қабатҳои…; ҳамаи қишрҳои…; б) дарун ба даруни…; ◊ **қабат-қабат гӯшт гирифтан** аз шодию хурсандӣ рӯҳбаланд шудан, аз ниҳояти шодмонӣ болидан.

**ҚАБЕҲ** *а.* قبيح 1. зишт, бад, ганда, нописанд (*оид ба чизе*); **алфози қабеҳ**, калимаҳои дашномии кӯчагӣ; **суханҳои қабеҳ**, **хислати қабеҳ**. 2. палид, разил (*оид ба касе*).

**ҚАБЕҲА** *а.* قبيحه *муаннаси* **қабеҳ**.

**ҚАБЕҲӢ** قبيحى *ниг.* **қабоҳат**.

**ҚАБЕҲОНА** قبيحانه разилона, палидона: **ёрии қабеҳона, толону тороҷи қабеҳона**.

**ҚАБЕҲУЛВАҶҲ** *а.* قبيح‌الوجه зиштрӯй, бадрӯй, бадафт, баднамо.

**ҚАБЗ** I *а.* قبض *кит.* гирифтан бо даст (панҷа); **қабзи хотир** гирифтагии хотир, малоли хотир; **қабзи ҷон** гирифтани ҷон, мирондан; **қабзу баст** гирифтану додан, додугирифт; санад, ки ба бадали чизи гирифта медиҳанд.

**ҚАБЗ** II *а.* قبض гирифторӣ, дар банд будан; **қабзи меъда** сахт шудани меъда; қабзият; **қабзи табиат** а) гирифтагии табъ, хиратабъӣ; б) *ниг.* **қабзи меъда**.

**ҚАБЗА** I *а.* قبضه 1. он миқдор чиз, ки дар як мушт меғунҷад, чизе, ки дар байни панҷаи даст ҷо мешавад, даста; **як қабза коғаз, як қабза алаф (гул)**. 2. даст, панҷа; **ба қабзаи** *касе* **даромадан** ба дасти касе даромадан, ба тасарруфи касе даромадан; **қабза кардан** дар байни кафи худ гирифтан (ришро, банди дасти касеро *ва г.)*; дар мобайни кафу панҷаи даст ҷой додан.

**ҚАБЗА** II *а.* قبضه *кит.* гирифтангоҳи шамшер, теғ, корд, камон *ва г.*; даста, дастгира, мақбаз; **қабзаи шамшер**.

**ҚАБЗАГИР** قبضه گير *кит.* даста, дастгира.

**ҚАБЗИЯТ** *а.* قبضيت *кит.* гирифтагии меъда, сахт шудани меъда, инқибоз; **қабзияти ботинӣ** афсурдаҳолӣ, рӯҳафтодагӣ.

**ҚАБЗУЛВУСУЛ** *а.* قبض‌الوصول *кит.* шаҳодатномаи расидани чизе, хати қабул, санади расид, забонхат.

**ҚАБИЛ** *а.* قبيل гурӯҳ, даста; қисм; ҷинс, хел, навъ; **аз ин (он, ҳамон) қабил; аз қабили**… аз навъи…, аз ҷинси…; мисли…, монанди…

**ҚАБИЛА** *а.* قبيله гурӯҳи иҷтимоӣ, ки муносибатҳои хешутаборӣ ва ягонагии забону ҷои истиқомат аз нишонаҳои он аст, қавм, тоифа: **қабилаи манғит, қабилаҳои бодиянишин**.

**ҚАБИЛАВӢ** قبيلوى *мансуб ба* **қабила**; хоси қабила: **урфу одати қабилавӣ, ҷомеаи қабилавӣ**.

**ҚАБЛ** *а.* قبل пеш, аввал; *муқоб.* **баъд; қабл аз**… пеш аз…, то...; **илоҷи воқеа қабл аз вуқӯъ бояд кард** (*мақ.*).

**ҚАБЛАН** *а.* قبلاً пештар, пеш аз ин; пеш аз вақт, пешакӣ.

**ҚАБЛӢ** قبلى пешина; пешакӣ; **омодагии қаблӣ** тайёрии пешакӣ.

**ҚАБО** *а.* قبا як навъ либоси рӯпӯши дарози пешкушодаи мардона; ҷома, либос.

**ҚАБОИЛ** قبائل *ҷ.* **қабила**.

**ҚАБОҚ** *т.* قباق 1. каду. 2. ҳадаф, нишон (-и камонкашони савораи қадим), қабақ.

**ҚАБОЛА** *а.* قباله 1. ҳуҷҷате, ки мутобиқи он касе чизеро ба зимма мегирад (*мас., адои қарзро*). 2. санади харидуфурӯши мулк, ҷой, хона; васиқа; **қарзу қабола** додугирифт.

**ҚАБОЛАНАВИС** قباله‌نويس *кит., кҳн.* он ки қаболаи расмӣ менависад ва онро сабт мекунад.

**ҚАБОЛАНАВИСӢ** قباله‌نويسى *кит.* амал ва шуғли қаболанавис.

**ҚАБОНАМАД** قبانمد яктаки намадӣ, либоси боронӣ, чакман.

**ҚАБОПӮСТИН** قباپوستين *кит.* либоси яктаки дарози аз пӯст дӯхташуда.

**ҚАБОПӮШ** قباپوش қабопӯшида, қабо дар тан: **сарви қабопӯш**.

**ҚАБОҲАТ** *а.* قباحت зиштӣ, нозебоӣ, бадӣ; қубҳ, қабеҳӣ.

**ҚАБОҲАТНОК** قباحتناک қабеҳ, манфур, нозебо, баднамо.

**ҚАБР** *а.* قبر гӯр, оромгоҳ, марқад; **қабр кандан** гӯр кофтан; **ба сари қабри** *касе* **рафтан** оромгоҳи касеро зиёрат кардан; ◊ **ба қабри (гӯри) падари** … бало ба пасаш, беҳтар аст дигар гапи ӯро нагӯед… (*калимаи дашном*).

**ҚАБРГОҲ** قبرگاه маҳалле, ки дар он қабрҳо ҷойгиранд, қабристон.

**ҚАБРИСТОН** قبرستان ҷои дафни мурдагон, гӯристон; **қабристони шаҳидон** оромгоҳи ҳалокшудагон дар ҷангҳову офатҳои табиӣ.

**ҚАБРКАН** قبرکن он ки барои марҳум қабр омода месозад, гӯрков.

**ҚАБРКАНӢ** قبرکنى шуғли махсус, ки аз омода кардани қабр барои мурдагон иборат аст, гӯрковӣ.

**ҚАБУ** قبو *лаҳҷ.* камин; **буз дар девор, гург дар қабу** (*мақ.*).

**ҚАБУЛ** *а.* قبول 1. пазируфтан, гирифтан; таҳвилгирӣ, ахзи чизи супурданӣ: **қабули ариза (дархост…), қабули пахта, қабули пилла, комиссияи қабул; қабули донишҷӯӣ** ба донишҷӯӣ пазируфтан. 2. пазироӣ, пазириш, рухсатдиҳӣ; истиқбол. 3. ба зимма (ӯҳда) гирифтан, ба дӯш гирифтан. 4. мақбул доштан, маъқул донистан, писандидан (-и сухан, насиҳат, таклиф *ва г.*); **қабули қарор // қарор қабул кардан** овоздиҳӣ, ба мувофиқа омадан (-и аҳли ҷаласа дар масъалае); **ӯҳдадорӣ қабул кардан** иҷрои нақшаеро ба зимма гирифтан; **қабули салом** *киноя аз* ҷавоб додан ба салом, алейк гирифтан; **динеро қабул кардан** гаравидан (майл кардан, рӯй овардан, мӯътақид шудан) ба дине; **узри** *касеро* **қабул кардан** ба эътибор гирифтани узри касе, касеро маъзур доштан; **ангушти қабул ба(р) дида ниҳодан** *киноя аз* қабул кардан; **зиёрат қабул!** сафар муборак!, ба хайр! (*таъбирест, ки ба шахси аз зиёрату сафар баргашта мегӯянд ва ӯ дар ҷавоб «мурод ҳосил» мегӯяд*).

**ҚАБУЛГОҲ** قبولگاه утоқи пазироӣ; хонае, ки

дар он корафтодагон соати қабулро мунтазир мешаванд: **қабулгоҳи вазир, қабулгоҳи мудир…**; **қабулгоҳи беморон** шӯъбаи қабули беморон дар беморхонаҳо.

**ҚАБУЛДОР** قبولدار **:қабулдор кардан** ба қабули чизе водор кардан; розӣ кунондан касеро ба чизе.

**ҚАБУЛЁБАНДА** قبوليابنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **қабул ёфтан**; қабулшаванда, пазируфташаванда.

**ҚАБУЛКУНАК** قبولکنک *радио.* дастгоҳи қабулкунандаи мавҷҳои радиоӣ.

**ҚАБУЛКУНАНДА** قبولکننده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **қабул кардан**. 2. он ки чизеро қабул мекунад.

**ҚАБУЛОН(И)ДАН** قبولاندن//قبولانيدن *тарзи бавоситаи* **қабулидан**; мавриди пазироӣ қарор додан; писанд кунонидан.

**ҚАБУЛХОНА** قبولخانه *гуфт.* 1. *ниг.* **қабулгоҳ**. 2. хонае, ки табиб беморонро қабул мекунад.

**ҚАБУЛШАВАНДА** قبولشونده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **қабул шудан**. 2. қобили қабул; он чи пазируфтанист. 3. он ки ба ҷое пазируфта мешавад.

**ҚАБУРҒА** *т.* قبورغه устухони паҳлу, данда (*дар одам ва чорпо*).

**ҚАБУРҒАДОР** قبورغه‌دار дорои қабурға, иборат аз қабурға; **гӯшти қабурғадор** гӯшти якҷоя бо устухони паҳлу.

**ҚАВ** I قو пилтаи чақмоқ, латтаи сӯхта барои бо чақмоқ даргирондани оташ; пахтаи сӯхта, ки барои нигаҳ доштани хун ба ҷои хуншор зер мекунанд.

**ҚАВ** II قو навъи замбӯруғ, ки чатри он поя надорад ва дар танаи дарахтон мерӯяд.

**ҚАВА** قوه **:қава будан** *гуфт.* дар банд будан, муқайяд (гирифтор) будан; **қава кардан** касеро дар ҷое маҳкам кардан; ҳабс кардан; **ду пойро дар як мӯза қава кардан** исрор кардан дар коре.

**ҚАВАД** *а.* قود *кит.* қасос, ниқор; **қавад ситондан** ниқор гирифтан, интиқом гирифтан.

**ҚАВАХОНА** قوه‌خانه *гуфт.* ҳабсхона, маҳбас.

**ҚАВВОД** *а.* قوّاد *кит.* далла; дайюс, қалтабон.

**ҚАВВОДА** *а.* قوّاده *муаннаси* **қаввод**.

**ҚАВВОДАГӢ** قوّادگی даллагӣ, дайюсӣ.

**ҚАВВОДХОНА** قوّادخانه *кит.* даллахона, ҷойгоҳи фоҳишаҳо.

**ҚАВВОЛ** *а.* قوّال *кит.* 1. гапзананда, гӯянда, нотиқ; забоновар. 2. сароянда, ҳофиз.

**ҚАВВОЛБАНД** قوّالبند *кит.* суханвар, хушгап, нотиқ.

**ҚАВВОЛӢ** قوّالی амал ва шуғли қаввол, нотиқӣ, суханварӣ.

**ҚАВВОС** *а.* قوّاس *кит.* камонсоз, камонгар.

**ҚАВИАЗМ** قوی‌عزم қавиирода, дорои иродаи маҳкам, матин.

**ҚАВИАНДОМ** قوی‌اندام *ниг.* **қавипайкар**.

**ҚАВИБОЗУ** قوی‌بازو 1. он ки бозувони бақувват дорад, қавидаст. 2. *маҷ.* зӯр, пурқувват: **ҷавони қавибозу**.

**ҚАВИБОЛ** قوی‌بال дорои болҳои нерӯманд; *ниг.* **қавидил**.

**ҚАВИБУНЁД** قوی‌بنياد он ки ва ё он чи появу бунёди пойдору устувор дорад; мустаҳкам, нерӯманд, пурқувват.

**ҚАВИДАСТ** قوی‌دست 1. он ки дастони нерӯманд дорад. 2. *маҷ.* пурзӯр, боқувват, муқтадир; *ниг.* **қавибозу**.

**ҚАВИДАСТГАҲ** قوی‌دستگه *ниг.* **қавидастгоҳ**.

**ҚАВИДАСТГОҲ** قوی‌دستگاه тавоно, давлатманд, соҳиби ҷоҳу манзалат.

**ҚАВИДИЛ** قوی‌دل шуҷоъ, далер, ҷасур; **қавидил кардан** (*касеро*) ҷасур шердил кардан.

**ҚАВИЁЛ** قوی‌يال 1. он ки гардани бақувват дорад. 2. *маҷ.* зӯр, тануманд.

**ҚАВИИРОДА** قوی‌اراده он ки иродаи мустаҳками халалнопазир дорад, қавиазм.

**ҚАВИМ** *а.* قويم *кит.* рост, дуруст; устувор, пойдор.

**ҚАВИНИҲОД** قوی‌نهاد салимтабиат, зӯровар, бақувват.

**ҚАВИПАЙКАР** قوی‌پيکر тануманд, тановар, қавиҷусса; зӯр, бақувват.

**ҚАВИПАНҶА** **قوی‌پنجه** 1. он ки панҷаҳои сахт ва бақувват дорад. 2. пурзӯр, боқувват, муқтадир, тавоно.

**ҚАВИПОЙ** **قوی‌پای** 1. дорои пойҳои устувору нерӯманд. 2. *маҷ.* устувор, мустаҳкам, пойдор, сахтбунёд.

**ҚАВИРӮҲ** **قوی‌روح** он ки рӯҳи мустаҳкаму иродаи устувор дорад; *ниг.* **қавиирода**.

**ҚАВИТАБЪ** **قوی‌طبع** 1. дорои табъи баланд. 2. *маҷ.* шоири боистеъдод.

**ҚАВИТАН** **قوی‌تن** тануманд, дорои ҷисми қавӣ, пурзӯр, нерӯманд,

**ҚАВИҲАЙКАЛ** **قوی‌هیکل** тануманд, қавипайкар, тавонгар.

**ҚАВИҲИММАТ** **قوی‌همّت** *ниг.* **ҳимматбаланд**.

**ҚАВИҲОЛ** **قوی‌حال** 1. давлатманд, ғанӣ. 2. пур-иқтидор, зӯр, бақувват.

**ҚАВИЧАНГ** **قوی‌چنگ** *ниг.* **қавипанҷа**.

**ҚАВИЧАНГОЛ** **قوی‌چنگال** 1. бо чанголи гирову мустаҳкам. 2. даранда, ваҳшӣ.

**ҚАВИҶУССА** **قوی‌جثه** бузургҷусса, тануманд, азимҷусса.

**ҚАВИШАВКАТ** **قوی‌شوکت** бошукӯҳ, соҳиби ҷалолу дабдаба.

**ҚАВИШАЪН** **قوی‌شأن** азимушшаън, боазамат, пуршаън.

**ҚАВИЭЪТИҚОД** **قوی‌اعتقاد** он ки бовариву итминони мустаҳкам дорад; *ниг.* **қавиирода**.

**ҚАВӢ** *а.* **قوی** 1. зӯр, бақувват, тавоно: **бозувони қавӣ, даст (он)-и қавӣ, ӯрдуи қавӣ, эътиқоди қавӣ**. 2. мустаҳкам, устувор: **азми қавӣ, иродаи қавӣ, робитаро қавӣ кардан, қавӣ шудани азми** *касе.* 3. калон, бузург, тануманд; **эҳтимоли қавӣ** гумони бисёр наздик, ба яқин, эҳтимоли яқин.

**ҚАВЛ** I *а.* **قول** 1. гуфтор, сухан, калом; **аз қавли**… аз гапи…, аз сухани…; **аз рӯи қавли… // назар ба қавли…** мувофиқи гапи…, тибқи гуфтаи…; **ба қавли**… бино ба гуфтаи…, ба гуфти…, аз рӯи гапи… тавре ки мегӯя(н)д. 2. фикр, ақида. 3. аҳд, паймон, мисоқ; ваъда; **қавлу қарор** а) аҳду паймон барои иҷрои коре; гуфтугузор; б) аҳд ва пойдорӣ ба аҳд; **қавл гирифтан** (*аз касе*) паймон гирифтан, аҳд гирифтан аз касе; **қавл додан** ваъда додан, иҷрои кореро ба ӯҳда гирифтан; **қавл надоштан** дар қавли худ вафодорӣ накардан, ваъдахилоф будан; **аз қавли худ (бар) гаштан** аз рӯи гуфтаи худ амал накардан; аҳди худро шикастан; аз фикру раъйи худ баргаштан; **ба қавли худ вафо кардан** ваъдаи худро ба ҷо овардан; ◊ **ба қавле** ҷӣ тавре ки мегӯянд, ба истиллоҳ; гӯё ки; **қавли** *касе* **якто будан** гапи касе як будан сухан (*ваъда ё аҳд*)-и худро дигар накардан.

**ҚАВЛ** II *а.* **قول** *кит.* тарона; тасниф; лаҳне дар мусиқӣ.

**ҚАВЛНОМА** **قول‌نامه** аҳду паймони навишта, санаде, ки фурӯшандаву харидор роҷеъ ба нарху байъ ба даллол медиҳанд.

**ҚАВЛОНА** **قولانه** *гуфт.* дастхат, забонхат.

**ҚАВМ** *а.* **قوم** 1. гурӯҳи мардум, тоифа, қабила, халқ, мардум: **қавми кӯчманчӣ, қавми тоҷик, қавму қабила**. 2. хешу табор; **қавму хеш** хешу ақрабо. 3. *д., маҷ.* гурӯҳе, ки дар як масҷид ва аз паси як имом намоз мехонанд.

**ҚАВМӢ** **قومی** *мансуб ба* **қавм**; **низои қавмӣ** низоъ дар байни қавм; низои миллӣ.

**ҚАВОИД** **قواعد** *ҷ.* **қоида**.

**ҚАВОҚ** *т.* **قواق** пӯсти гирдогирди чашм, ки мижаҳо дар лаби он мерӯянд, пилки чашм; **бо қавоқи гирифта // бо қавоқи овезон** бо табъи хира, туршрӯёна; **қавоқ андохтан** бо ифодаи чеҳра ошкор сохтани хиратабъӣ ва баён кардани хашму норозигӣ, рӯ турш кардан; **қавоқу димоғ кардан // қошу қавоқ кардан** *ниг.* **қавоқ андохтан; қавоқи** *касе* **овезон будан** табъи касе хира будан, туршрӯ будан; хашмолуд будан; **қавоқи худро овезон кардан** *ниг.* **қавоқ андохтан; аз қавоқи** *касе* **барфу борон боридан** туршрӯ будан, табъи хира доштан; ғамгину хашмолуд будан.

**ҚАВОЛА** *а.* **قواله** *ниг.* **қабола**; **қарзу қавола кардан** *гуфт.* бо азобу машаққати зиёд қарз ёфтан.

**ҚАВОМ** *а.* **قوام** *кит.* 1. ростӣ, дурустӣ; устуворӣ, пойдорӣ. 2. адл.

**ҚАВОНИН** *а.* **قوانین** *ҷ.* **қонун**.

**ҚАВОРА** *а.* قواره 1. шаклу шамоил, қиёфа. 2. *кит.* порчае аз матоъ, ки дӯзанда аз ҷои гардан ва гиребони пироҳан гирд мебурад.

**ҚАВС** *а.* قوس 1. камон; қисме аз доира (*дар ҳандаса*). 2. *грам.* аломати ҷуфти камоншакли китобат барои махсус ҷудо кардани баъзе маълумот аз матни асосӣ *ва г.* 3. моҳи нӯҳуми солшумории ҳиҷрии шамсӣ (*аз рӯи тақвими бурҷӣ*), ки он ба 22 ноябр - 21 декабри милодӣ рост меояд ва дар форсӣ ин моҳро «озар» мегӯянд; ◊ **қавси қузаҳ** тиру камон, рангинкамон.

**ҚАВСАЙН** *а.* قوسين *ҷ. дугонаи* **қавс** 2.

**ҚАВСАР(А)** *а.* قوصره//قوصر *кит.* сабади хасин барои кашондани меваи хурмо *ва г.*

**ҚАВСӢ** قوسی *мансуб ба* **қавс**; камонмонанд, хамида, дуто; **борони қавсӣ** бороне, ки дар моҳи қавс меборад.

**ҚАВСОБ** قوساب обмонии зимистона ба заминҳои шудгоршуда дар баъзе ҷойҳо.

**ҚАВСУННАҲОР** *а.* قوس‌النهار *нуҷ.* хати ҳаракати Офтоб аз тулӯъ то ғуруб.

**ҚАВУРДОҚ** *т.* قورداق *хӯр.* гӯшти дар равғани дунба пухта, ки одатан барои дар зимистон хӯрдан бо равғанаш дар хум нигоҳ медоранд, қайла.

**ҚАВУРМА** *т.* قورمه *хӯр.* таоме, ки гӯштро бо пиёзу картошка *ва г.* бирён карда, аз болояш каме об рехта мепазанд.

**ҚАВУРМАШӮРБО** قورمه‌شوربا *хӯр.* қавурмае, ки обашро зиёд рехта, ба шӯрбо табдил додаанд.

**ҚАД(Д)** *а.* قد 1. дарозии одам, ҳайвон ё растанӣ ба боло, қомат, боло: **қади баланд**, **қади боло, қади дароз, қади дилҷӯ, қади мавзун, қади расо, қади раъно, қаду боло, қаду қомат, қади** *касе* **хам гаштан, қади худро хам кардан;** *ба тариқи истиора*: **нахли қад**, **сарви қад, қади алиф, қади сарв, қади шамшод; қаду баст, қаду қомат** андом; ҷусса, гавда; **қад афрохтан** қомат баланд кардан, қад (ро) дароз кардан; **қад ёзондан** а) қадбаланд шудан, дароз шудани қад, қад мондан; б) қадро баландтар бардоштан; қоматро андак пеш ва боло бурдан; **қад кашидан** а) дароз шудани қад, қадбаланд шудан; б) сабзида баромадан, нашъунамо кардан; **қад мондан** дароз гардидани қад, қадбаланд шудан; **қад рост кардан** а) қомат рост кардан, рост хестан; б) *кинояи аз* сохта шудан, бино ёфтан; в) *маҷ.* кору бори худро аз нав ба роҳ мондан; нашъунамо кардан. 2. дарозӣ, тӯл; *муқоб.* **бар; (аз) қади**… бо лаби…, бо канори…, лаб-лаби (дарё, ҷӯй, наҳр); **бо қади роҳ** ба тӯли роҳ, ба дарозии роҳ; **қад-қади…** а) дар тӯли…, ба дарозии…; б) лаб-лаби…, дар канори…, дар соҳили...; **як қади** … ба андозаи…, ба қадри баландии…: **(як) қади найза, ду қади сафедор; қаду бар** дарозию паҳноӣ, тӯлу арз; **қад додан** а) қомат афрохтан, қад рост кардан; б) баробари қомат омадан, ба андозаи қад мувофиқ омадан; **бо як ваҷаб қад** бо ин хурдсолӣ (*ба хурдсолон гуфта мешавад*); **аз қаду бари** *чизе* **задан** а) бо ҳар гуна баҳонаю фиреб чизеро ниҳоят кам карда додан; б) аз чизе беинсофона дуздидан; **ба қад расидан** ба камол расидан, ба балоғат расидан; **ба (дар) қади** *касе* **шудан** ҳомила шудан, дуҷон шудани зане; **як қад паридан** аз ҳодисаи ногаҳоние сахт тарсидан, нохост ҳаросида ҷастан; **як қад паронидан** *тарзи бавоситаи* **як қад паридан; аз қади** *касе* **гаштан** фидои қаду қомати касе шудан (*дар мавриди истиқбол ё меҳрубонӣ мегӯянд*).

**ҚАДАҒАН** *т.* قدغن 1. манъ кардани чизе бар касе, мамониат, монеъ шудан. 2. таҳрим, эмбарго; **қадаған кардан** таҳрим, манъ кардан, монеа гузоштан.

**ҚАДАК** I قدک *шакли тасғир ва навозишии* **қад**.

**ҚАДАК** II قدک карбоси ранга (*кабуд*).

**ҚАДАМ** *а.* قدم 1. пой, андозаи пой аз сарангушт то пошна. 2. фосилаи байни ду пой вақти роҳ рафтан, гом (*ҳамчун воҳиди паймоиш*). 3. қадаммонӣ, роҳгардӣ, роҳравӣ; **бо қадамҳои дилпурона, бо қадамҳои калон-калон, бо қадамҳои қатъӣ, бо қадамҳои оҳиста, бо қадамҳои тез-тез, бо қадамҳои устувор**. 4. қудум, ташриф, омадан. 5. *маҷ.* иқдом дар коре; **қадами аввалин** а) гоми нахустин; б) *киноя аз* ибтидои коре, оғози чизе, шавгун; **машқи қадам** тамрини қадаммонии низомӣ ё варзишӣ, машқи роҳгардии хоси ҳарбиён ё варзишгарон; **бо қадамҳои ҳарбӣ** ба тарзи қадаммонии низомиён, бо роҳгардии хоси

ҳарбиён; **дар ҳар як қадам** дар фосилаи ҳар як гом; **як-ду қадам дуртар** андаке дуртар, дар фосилаи начандон зиёд; **қадам бардоштан** ба роҳ даромадан, равон шудан; **қадам гузоштан (мондан, ниҳодан)** а) по гузоштан, ба роҳ даромадан; роҳ рафтан, роҳ гаштан; б) равон шудан ба сӯе, рафтан; в) омадан ба ҷое; г) даромадан, дохил гаштан, ворид гаштан ба ҷое; ғ) *маҷ.* шурӯъ намудан, оғоз кардан ба коре; **қадам задан** роҳ гаштан; роҳ рафтани бисёр барои гардиш ё вақтгузаронӣ; **қадам кардан** масофаеро бо қадам андоза кардан; **қадам партофтан** пой мондан, ба роҳ даромадан; роҳ рафтан, роҳ гаштан; ◊ **музди қадам** ҳаққе, ки ба табибон, мутрибон *ва м. инҳо* барои омаданашон медиҳанд, поймузд; **як сари қадам** а) сари роҳ, аз ҷое гузашта истода; б) ба фурсати кам, барои андак вақт; **қадам ба қадам** гом ба гом; батадриҷ, оҳиста-оҳиста; **дар сари ҳар қадам // дар ҳар қадам** дар ҳама ҷо ва ҳамеша; зуд-зуд; **аз қадами**... ба шарофати омадани..., аз юмни қудуми...; **аз пои қадами (неки)** *касе* аз хушқадамии касе; **аз пою қадами** *касе* бинобар расидани пои касе ба ҷое; ба шарофати омадани касе ба ҷое; **қадам беҷо мондан** бемулоҳиза рафтор кардан; *муқ.* **пои худро беҷо мондан; қадам кач гузоштан (мондан**) ба роҳи бад рафтан, бадахлоқӣ кардан; **қадамро дониста мондан** кореро бамулоҳиза ва ҳушёрона иҷро кардан; дар коре эҳтиёт ба харҷ додан; **қадамро шумурда мондан (партофтан)** бо эҳтиёт роҳ гаштан; саросема нашуда, оҳиста роҳ рафтан; **қадам ранҷа кардан** қабули заҳмат карда омадан (*дар мавриди аз рӯи лутф ва марҳамат ба ҷое омадани шахси мӯҳтараме гуфта мешавад*); **қадами** *касе* **аз ҷое канда набудан** рафтуои худро ба ҷое қатъ накардан, алоқаи худро набуридан; *муқ.* **пои худро аз ҷое кандан; қадами** *касе* **(**ё **пою қадами касе) ба ҷое расидан** ба ҷое омадани касе; **қадами худро** (*ё* **пою қадами худро**) **аз ҷое кандан** рафтуои худро ба ҷое қатъ кардан, алоқаи худро буридан; **қадаме ба пеш будан** пешравие ҳисоб шудан, пешрафт будан; **як қадам берун намондан (нарафтан)** пурра мувофиқи нишондоди касе кор кардан, аз гапи касе ҳеҷ набаромадан; **як (ду) қадам роҳ будан** наздик будани роҳ; **ба остонаи ҷое қадам ниҳодан (гузоштан, мондан)** ба ҷое даромадан, ворид шудан, дохил шудан; **ба рӯи қадам омадан** таваллуд ёфтан, зоида шудан, ба дунё омадан; **ба соле қадам мондан (ниҳодан, гузоштан)** ба соле даромадан, ... ба синне расидан; **ба ҳаёт қадам гузоштан** (*мондан, ниҳодан*) бо дунё омадан, таваллуд ёфтан, зоида шудан; **ҳар қадами** *касеро* **назорат кардан** рафтори касеро сахт назорат кардан, ҳар як кори касеро таҳти назорат гирифтан; **қадам расид, бало нарасад** бо омадани касе балоҳо, офатҳо дафъ шаванд (*дуое, ки дар вақти омадани меҳмоне мегӯянд*); **қадаматон болои дида // ҳар қадаматон нури дида, тоҷи сар** аз ташрифатон бисёр хушнуд ҳастем (*дар мавриди пазироӣ ба меҳмон мегӯянд*); **қадами аввал-лӯкка** аз одами навкор камбудӣ рӯй медиҳад; ҳар кор дар аввал нуқсон дорад; **қадами** *касе* **муборак будан** ба шарофати омадани касе хайрият шудан ва омад кардани корҳо; **қадами худро озор надодан** ба ҷое дигар наомадан, рафтуои худро қатъ кардан.

**ҚАДАМВОР** قدم‌وار *кит.* ҷой ва масофаи як қадам, ҷои ба андозаи дарозии як қадам.

**ҚАДАМГИР** قدم‌گیر *кит.* ҷое, ки дар он по гузоштан ва роҳ рафтан мумкин аст.

**ҚАДАМГОҲ** قدم‌گاه 1. ҷои ниҳодани по, ҷои қадам. 2. маҳалле, ки изи пои одаме (*одатан рӯи санге*) боқӣ мондааст; ҷое, ки аз рӯи эътиқоди хурофӣ гӯё пои пайғамбаре, авлиё ё ягон бузургворе расидааст.

**ҚАДАМГУЗОР** قدم‌گذار роҳраванда, ҳаракаткунанда; **қадамгузор шудан** қадам мондан, пой ниҳодан, роҳ рафтан, роҳ гаштан.

**ҚАДАМГУЗОРӢ** قدم‌گذاری қадаммонӣ; роҳгардӣ, роҳ гаштан; ворид шудан ба ҷое.

**ҚАДАМЗАНӢ** قدم‌زنی *исми амал аз* **қадам задан**; роҳгардӣ, роҳравӣ (*бо мақсади гардиш ё вақтгузаронӣ*); ба қадамзанӣ даромадан; *ҳ.* бо низом қадам задан.

**ҚАДАМЗАНОН** قدم‌زنان *феъли ҳол аз* **қадам задан**; дар ҳоли қадам задан, дар ҳоли қадаммонӣ.

**ҚАДАММОНӢ** قدم‌مانی 1. қадам мондан, пой гузоштан. 2. роҳгардӣ, роҳравӣ. 3. тарзи рафтор, тариқи роҳгардӣ; **қадаммонии** *касе* **дигар (хел) шудан** *маҷ.* тағйир ёфтани

рафтори касе, муомилаи касе дигар хел шудан (*дар мавриди дигар шудани рафтору гуфтори касе гуфта мешавад*).

**ҚАДАМНОРАС** قدم‌نارس ҷое, ки пои одам нарасидааст; ҷое, ки ба он қадам гузоштан берун аз имкон аст.

**ҚАДАМПАРТОӢ** قدم‌پرتائی роҳравӣ, роҳгардӣ, қадамгузорӣ.

**ҚАДАМФАРСО** قدم‌فرسا он ки азобу машаққати роҳро бар ӯҳда мегирад, шахси боталош ва кӯшишкунанда.

**ҚАДАМҶОЙ** قدم‌جای *ниг.* **қадамгоҳ**.

**ҚАДАМШУМОР** قدم‌شمار асбоб барои шумурдани миқдори қадамҳо.

**ҚАДАМШУМОРӢ//ҚАДАМШУМУРӢ** قدم‌شماری//قدم‌شمری қадамзанӣ, роҳгардӣ; пасу пеш рафта омадан (*мас., дар интизории касе*).

**ҚАДАМШУМ** قدم‌شوم *кит.* шумқадам.

**ҚАДАР** I *а.* قدر миқдор, андоза, дараҷа; **қадаре** як қадар; андак, каме, қадре: **қадаре дам гирифтан, қадаре осуда шудан, қадаре ранҷидан, қадаре сӯҳбат кардан, забонаш қадаре мегирифт; ин қадар** а) ин миқдор *(андоза, дараҷа)*; б) то ин андоза, то ба ин дараҷа; чунин; зиёд, бисёр; **он қадар** а) он миқдор; ба он андоза; чандон (зиёд); б) ба дараҷаи хуб, ба таври бояду шояд; **на он қадар** начандон; **ҳамин қадар** а) ин миқдор, ин андоза; б) зиёд, бисёр; в) фақат ҳаминро, танҳо инро; **ҳар қадар** а) ҳар андоза, чӣ қадаре ки; чандон ки; б) ҳарчанд, агарчи, бо вуҷуди он ки; **ҳар қадар ки…, ҳамин қадар…** *пайвандаки ҷуфти тобеъкунандаи миқдору дараҷа* ба ин андозае ки, … ба ҳамон андоза…; **ҳар чи қадар** а) ба чи андозае ки…; б) ҳарчанд ки, агарчи, чандон ки; **чӣ қадар** а) чӣ миқдор?; б) чӣ андоза, ба кадом дараҷа; в) чӣ тавр, бисёр; хеле; **чӣ қадар ки**… ҳар қадар ки…, чӣ миқдоре ки…; **як қадар** а) як миқдор, қадре; б) як андоза, ба андозае; в) камтар, андаке, то андозае.

**ҚАДАР** II *а.* قدر *кит.* сарнавишт, тақдир, қисмат; **қазову қадар** пешомад ва сарнавишт, тақдир.

**ҚАДАРАНДОЗ** قدرانداز *таър.* камондоре, ки тираш ба хато намеравад.

**ҚАДАРМОЯ** قدرمایه *кит.* андак, кам, як миқдор, миқдори каме.

**ҚАДАФРОЗӢ** قدافرازی қад афрохтан, қадбаланд шудан, қадкашӣ; сабзиш, нашъунамо.

**ҚАДАҲ** *а.* قدح зарф барои нӯшидан, соғар, ҷом, пиёла, коса; **қадаҳи гул** *киноя аз* косаи сари гули лола *ва г.*; **қадаҳ нӯшидан; қадаҳ бардоштан** май нӯшидан.

**ҚАДАҲБАРДОР** قدح‌بردار *ниг.* **қадаҳнӯш**.

**ҚАДАҲГӮӢ** قدح‌گوئی *гуфт.* сухангӯӣ вақти қадаҳбардорӣ ба саломатӣ ё ба шарафи касе.

**ҚАДАҲКАШ** قدح‌کش *кит.* майхора, шаробнӯш.

**ҚАДАҲНӮШ** قدح‌نوش майнӯш, шаробхӯр.

**ҚАДАҲНӮШӢ** قدح‌نوشی *исми амал аз* **қадаҳ нӯшидан**.

**ҚАДАҲПАЙМО** قدح‌پیما *кит., ниг.* **қадаҳнӯш**.

**ҚАДАҲСОЗ** قدح‌ساز *кит.* устое, ки қадаҳ месозад, косагар, кулол.

**ҚАДАҲХОР** قدح‌خوار *кит.* майгусор, шаробхор, майнӯш.

**ҚАДБАЛАНД** قدبلند *ниг.* **қоматбаланд**: **марди қоматбаланд, духтари қоматбаланди зебо**.

**ҚАДД** قدّ *ниг.* **қад**.

**ҚАДДАРОЗ** قددراز *ниг.* **қадбаланд**.

**ҚАДИД** *а.* قدید гӯшти хушкондашуда, гӯшти қоқ; моҳии хушк ва намакин.

**ҚАДИМ** *а.* قدیم 1. дерина, дар айёми хеле пеш гузашта, собиқ, пешин, бостонӣ; куҳан, кӯҳна; **дӯсти қадим** дӯсти дерин; **маданияти қадим** фарҳанги дар замонҳои пеш бавуҷудомада; **тибби қадим** илми тандурустии маълум дар замонҳои гузашта, тибби бостонӣ; *муқоб.* **тибби муосир; халқи қадим** халқи таърихи бостонӣ дошта; **шаҳри қадим** шаҳри таърихи кӯҳна дошта; **аз қадим** аз замонҳои гузашта; **дар қадим** дар вақтҳои пеш, дар айёми гузашта; **қадимон** *кит.* одамони дар замонҳои пеш зиста, пешгузаштагон. 2. *таър.* ҷараёни иртиҷоии кӯҳнапараст, ки ба ҳар як навоварӣ инодкорона ва ҷоҳилона муқобилат нишон медиҳад; *муқоб.* **ҷадид; забони қадим** забони мустаъмал дар замонҳои гузашта, вале ҳоло

матрук; **забони форсии қадим** *збш.* нахустин давраи мавҷудияти табақабандишудаи забони форсӣ, ки тақрибан то асрҳоиVI-IV пеш аз милодро дар бар мегирад; **таърихи дунёи қадим** *таър.* давраи таърихи дунё, ки шартан то асри VII-VIII милодиро дар бар мегирад; **Юнони қадим** *таър.* давраи бостонии мамлакати Юнон, яъне то асрҳои миёна; **асли қадимаш барин мешавад** айнан монанди пештара мешавад, пурра ба вазъи пештарааш монанд мешавад.

**ҚАДИМА** قديمه *муаннаси* **қадим**: **одами қадима, шаҳри қадима**.

**ҚАДИМАН** *а.* قديماً дар давраҳои бостон, аз қадим, дар қадим.

**ҚАДИМИСОХТ** قديمی‌ساخت ба тарзи меъмории замонҳои пеш сохташуда; кӯҳнасохт.

**ҚАДИМӢ** قديمی 1. қадим будан; дерина будан. 2. бостонӣ, кӯҳна, дерина; пешина, куҳан, пештара. 3. қадимиён, пешгузаштагон.

**ҚАДИМОНА** قديمانه ба тарзи қадим, бо расму оини қадимӣ.

**ҚАДИМНАСЛ** قديم‌نسل 1. дорои аслу авлоди қадима, шаҷарадор. 2. аз дудаи бостонӣ

**ҚАДИМНАСЛӢ** قديم‌نسلی намояндаи авлоди қадима будан, аз аслу дудаи бостонӣ будан.

**ҚАДИМУЛАЙЁМ** *а.* قديم‌الايام :**аз қадимулайём** аз замонҳои қадим, аз рӯзгори собиқ.

**ҚАДӢ** قدی 1. *мансуб ба* **қад**; нишондиҳандаи тасвири тамоми бадан. 2. баланд, дароз.

**ҚАДКАЛТА** قدکلته *гуфт., ниг.* **қадкӯтоҳ**.

**ҚАДКАШАК** قدکشک *тиб.* ғадудест дар ҷои ба тана пайванд шудани ронҳои пой.

**ҚАДКАШӢ** قدکشی *исми феълӣ аз* **қад кашидан**; қад ба боло кашидан, қаддарозӣ.

**ҚАДКӮТОҲ** قدکوتاه он ки қадаш кӯтоҳ аст, пастқомат, қадпаст, қадкалта.

**ҚАДНАВЧА** قدنوچه марди ҷавони қадаш дарози борик.

**ҚАДНАМО** قدنما :**оинаи қаднамо** оинае, ки қади одамро пурра нишон медиҳад, оинаи бақад.

**ҚАДНОРАС** قدنارس 1. чизе, ки ба он қад (даст) намерасад. 2. ноболиғ, ба синни балоғат норасида; **духтари қаднорас** духтари ноболиғ.

**ҚАДОҚ** I *т.* قداق *таър.* воҳиди ченаки вазн, ки баробар ба 409, 05 г. буд, фунт.

**ҚАДОҚ** II *т.* قداق 1. бо бандакҳои майдаи оҳанӣ ба ҳам пайвастани зарфҳои шикаста ё кафидаи чинӣ ва шиша: **қадоқ кардан**. 2. ҷои шикастаи зарфҳо, ки бо бандакҳои мазкур ба ҳам пайваст карда шудааст. 3. *гуфт.* қублаи сахтшудаи дасту по, ки ба сабаби бисёр кори сахт кардан ва роҳ рафтан пайдо мешавад, пина.

**ҚАДОҚГАР** I قداق‌گر *таър.* коргаре, ки дар қадоқхона чойро баркашидаву ба коғазҳо печонда барои фурӯш тайёр мекард.

**ҚАДОҚГАР** II قداق‌گر он ки ба васлу таъмир кардани зарфҳои шикаста ё кафида машғул аст.

**ҚАДОҚГАРӢ** I قداق‌گری шуғли коғазпеч кардану фурӯхтани чой.

**ҚАДОҚГАРӢ** II قداق‌گری шуғли васлу таъмир кардани зарфҳои чинӣ ва филизӣ.

**ҚАДОҚИН** قداقين зарфи қадоқшуда: **чойнаку пиёлаи қадоқин**.

**ҚАДОҚӢ** قداقی *мансуб ба* **қадоқ** I; **санги қадоқӣ** санги яккадоқии тарозу.

**ҚАДОҚХОНА** قداق‌خانه *таър.* коргоҳе, ки чой ва тамокуро дар вазнҳои гуногун баркашида, ба коғаз печонда, ба фурӯш тайёр мекарданд.

**ҚАДОҚЧӢ** قداق‌چی *ниг.* **қадоқгар** II.

**ҚАДПАСТ** قدپست он ки ё он чи қадаш баланд нест, кӯтоҳқад; *муқоб.* **қадбаланд: марди қадпаст, ҷавони тануманди қадпаст, дарахти қадпаст**.

**ҚАДПАСТӢ** قدپستی пастии қад, қоматбаланд набудан.

**ҚАДР** *а.* قدر 1. андоза, миқдор, андоза ва миқдори ҳар чизе; **қадре** а) миқдоре, андозае, як андоза; андаке, каме; *муқ.* **як қадар: қадре васеътар, қадре дуртар, қадре калонтар, қадре саросема шуда, қадре ба ғазаб омада, қадре қувват гирифтан, қадре хурсанд шудан, қадре хӯрда дидан;** б) муддате, чанде: **боз**

**қадре, қадре андеша кардан, қадре гуфтушунид кардан, қадре кор кардан, қадре нигарон шуда истодан, қадре хобидан; ба қадре ки…** а) ба андозае ки…, ба миқдоре ки…; б) то он дараҷае, ки…; то он ҷое ки…; **бо қадре** бо каме, бо андаке, бо як қадар: **бо қадре бетоқатӣ, бо қадре ихтисор; ба қадри…** а) ба андозаи…, ба миқдори…; тахминан: **ба қадри донаҳои арзан, ба қадри гунҷоиши**…, **ба қадри чаҳор ангушт, ба қадри як қади одам;** б) мувофиқи…, муносиби…, аз рӯи…: **ба қадри дониши худ, ба қадри тавон; ин қадр // он қадр** *ниг.* **қадар; ҳар қадр** *ниг.* **қадар; чӣ қадр** *ниг.* **қадар**; **ба қадри даркорӣ** ба андозае, ки лозим аст, ба миқдори зарурӣ; **ба қадри дилхоҳ** ба андозае, ки дил мехоҳад, мувофиқи табъи дил; **ба қадри зарурӣ** а) *ниг.* **ба қадри даркорӣ;** б) зарурӣ, лозимӣ, даркорӣ; **ба қадри имкон** то ҳадде, ки имкон аст; **ба қадри кофӣ** ба он миқдору андозае, ки эҳтиёҷро қонеъ кунад; **ба қадри расамашон** аз рӯи расиданаш ба сари ҳар кас; **ба қадри ҳол** ба андозаи қувват ва тавоноӣ, алоқадри ҳол; мувофиқи имкон. 2. қимат, арзиш; эътибор, қурб; мартаба: **қадру қимат, қадр доштан, қадру қимати худро гум кардан, қадру эътибор доштан, қадру манзалат доштан; қадр кардан** *нав.* тақдир кардан; сарфароз гардонидан; **қадри** *касе* (*чизе*) **ро донистан // қадри** *касе* (*чизе*)**ро шинохтан** *ниг.* **ба қадри** *касе* **ё** *чизе* **расидан; шаби қадр** *ниг.* **лайлатулқадр; ба қадри як сари мӯ** ба қадри бисёр ночиз, каме ҳам, як зарра; **қадри** *касе* (*чизе*) **гузаштан** набудани касе ё чизе маълум шудан (*дар вақти аз даст додани касе ё чизе ва ё дастрас набудани чизе афсӯс хӯрда мегӯянд*); **қадри неъмат баъд аз завол** (*зарб.*); одам дар вақти дастрас будани чизе қадру қимати онро намедонад ва баъди аз даст рафтани он ба қадраш мерасад, набудани онро ҳис мекунад; **оби дари хона қадр надорад** (*мақ.*) *ниг.* **об**.

**ҚАДРАС** قدرس 1. қадрасанда, ба андозаи қади инсон. 2. *маҷ.* ба қад расида, ба балоғат расида, ба синни булуғ расида, ба камол расида; он ки синнаш ба ҳадди шавҳар кардан ё зан гирифтан расидааст (*бештар дар ҳаққи духтар гуфта мешавад*).

**ҚАДРАСИДА** قدرسیده *ниг.* **қадрас** 2.

**ҚАДРАСО** قدرسا *ниг.* **қадрас** 2.

**ҚАДРБАЛАНД** قدربلند олиқадр, олимартаба.

**ҚАДРДОН** قدردان 1. он ки қимату арзиши чизеро хуб медонад, он ки манзалату эҳтироми одамро медонад, қадршинос. 2. қарин, хеле наздик: **дӯсти қадрдон // ошнои қадрдон** дӯсти қарин, ошнои бисёр наздик; рафиқи хеле наздик.

**ҚАДРДОНЗОДА** قدردانزاده фарзанди дӯсти қарин ва хеле наздик.

**ҚАДРДОНӢ** قدردانی 1. қадрдон будан, расидан ба қадри кор ва хизмати касе; қадршиносӣ, сипосгузорӣ. 2. дӯстии наздик ва дерина; **қадрдонӣ кардан** қадршиносӣ кардан; сипосгузорӣ кардан, миннатдорӣ кардан.

**ҚАДРНОК** قدرناک боқадр, боарзиш; мӯътабар.

**ҚАДРНОШИНОС** قدرناشناس носипос, ношукр, кӯрнамак; кӯтоҳандеш.

**ҚАДРНОШИНОСӢ** قدرناشناسی носипосӣ, ношукрӣ, кӯрнамакӣ; кӯтоҳандешӣ.

**ҚАДРШИНОС** قدرشناس он ки ба қадри кор, некӣ ва фидокории кас мерасад, миннатгузор; *ниг.* **қадрдон** 1.

**ҚАДРШИНОСӢ** قدرشناسی қадршинос будан, расидан ба қадри кор ва фидокории касе, сипосгузор будан; **қадршиносӣ намудан** қадру манзалати касеро дониста, иззату эҳтиром кардан; сипосгузорӣ кардан.

**ҚАДФАРОЗ** قدفراز қоматбаланд, баландболо, дорои қадду қомати баланд.

**ҚАДХАМИДА** قدخمیده он ки қоматаш ба сабаби заъфи пирӣ ё беморие хам шуда бошад.

**ҚАДҲ** *а.* قدح *кит.* таъна задан, айб кардан; айбҷӯӣ, мазаммат; *муқоб.* **мадҳ**; **қадҳу ҷарҳ** сарзаниш ва таҳқир.

**ҚАЗ (3)** قز *кит.* абрешими хом.

**ҚАЗИБ** قضیب *кит.* 1. шохи дарахт, шоха, навда. 2. олати таносули мард.

**ҚАЗИДОР** قزی‌دار **:оши қазидор** оше, ки бо ҳамроҳии гӯшт ба он қазӣ ҳам андохтаанд.

**ҚАЗИЯ** *а.* قضیه 1. *кит.* ҳукм, фармон, амр. 2. масъала, матлаб. 3. воқеа, ҳодиса, пешомад.

**ҚАЗӢ** قزی ҳасибе, ки аз гӯшти асп ба таври махсус тайёр ва хушконида мешавад.

**ҚАЗНОҚ** *т.* قزناق *гуфт.* хоначаест дар наздикии бино, ки вазифаи анбори хонаро иҷро мекунад, анборча.

**ҚАЗО** *а.* قضا 1. *кит.* ҳукм кардан, ҳукми шаръӣ баровардан, қозигӣ кардан; қозӣ. 2. *д.* тақдир, сарнавишт; ҳукми илоҳӣ, фармудаи Худо; **қазову қадар** тақдир, қисмат, сарнавишт; **балову қазо** ҳодисаи ногаҳонӣ ва фалокат. 3. *д. маҷ.* мурдан, фавтидан, даргузаштан; **қазо кардан** вафот кардан. 4. *д.* намоз ё рӯзае, ки дар вақти муқаррариаш иҷро нашуда, баъд ба ҷо оварда мешавад; **намоз қазо шудан** дар вақти муайян хонда нашудани намоз. 2. тасодуф, иттифоқ, ҳодисаи ғайричашмдошт; **аз қазо // қазоро** иттифоқо, тасодуфан, ногаҳонӣ; **қазои осмонӣ** *маҷ.* сарнавишт; ҳодисаи ногаҳонӣ; бало; **қазои ҳоҷат** таҳорат шикастан, холӣ кардани шикам; **ризо ба қазо додан // ба қазо ризо шудан** ба тақдир тан додан.

**ҚАЗОВАТ** *а.* قضاوت 1. доварӣ кардан байни ду ё чанд кас; ҳукм баровардан дар бораи масъалае, ҳукмбарорӣ. 2. ҳукм, қозигӣ, вазифаи қозигӣ; қозигӣ кардан.

**ҚАЗОГАНД** قزاگند ҷомаи бо пахта ва ё бо абрешими хом пур карда, ки дар замони қадим дар рӯзҳои ҷанг мепӯшиданд.

**ҚАЗОЁ** *а.* قضایا *ҷ.* **қазия**.

**ҚАЗОҚ** قزاق 1. номи халқе аз қавмҳои туркизабон, ки сокинони асосии Ҷумҳурии Қазоқистон мебошанд. 2. нафаре аз халқи қазоқ.

**ҚАЗОҚӢ** قزاقی *мансуб ба* **қазоқ: забони қазоқӣ, намади қазоқӣ**.

**ҚАЗОҚНИШИН** قزاق‌نشین ҷое, ки асосан қазоқон маскан гузидаанд, нишемангоҳи қазоқон.

**ҚАЗОНДӮХТ** قزان‌دوخت пӯшоку пойафзоре, ки ба тарзи пӯшоку пойафзори тоторҳои қазонӣ дӯхта шудааст.

**ҚАЗОҶАРАЁН** قضاجریان *кит.* кори иҷрояш ҳатмӣ, воҷибулизъон: **фармони қазоҷараён**.

**ҚАИҚ** *т.* قئیق киштии хурд, заврақ; **қаиқи бодбондор** заврақи бо вазиши бод ҳаракаткунанда; **қаиқи мотордор** қаиқи ба воситаи мотор ҳаракаткунанда; **пойгаи қаиқ** мусобиқа дар қаиқронӣ; қаиқ рондан ба заврақ савор шуда онро ба таҳрик овардан.

**ҚАИҚРОН** قئیق‌ران он ки қаиқ меронад, заврақрон.

**ҚАИҚРОНӢ** قئیق‌رانی 1. шуғли ронандаи қаиқ, заврақронӣ. 2. мусобиқаи заврақронӣ.

**ҚАИҚСАВОР** قئیق‌سوار он ки савори қаиқ аст (*мусофир ва ронанда*).

**ҚАИҚСАВОРӢ** قئیق‌سواری шуғли қаиқсавор.

**ҚАИШ** *т.* قئیش *гуфт.* 1. чарми хом, ки тасмашакл бурида бо он сартарошҳо теғро тез мекунанд, аз он аил ва дигар афзори аспу ароба месозанд. 2. он чи вақти ёзондан, хамидану тоб додан намешиканад ва боз шакли аввалаи худро мегирад, чандир, ёзанда, кашишдор.

**ҚАИШӢ** قئیشی қаиш будан, чандирӣ, хосияти чандирӣ доштан.

**ҚАЙ** *а.* قی ба воситаи даҳон аз меъда берун рехтани таоми хӯрдашуда, истифроғ; **қай кардан** гардондан, партофтан (*аз даҳон чизи дар меъда бударо*); ◊ **қайи занбӯр** асал, шаҳд.

**ҚАЙД** *а.* قید 1. *кит.* банд ва ресмоне, ки ба дасту пои одам ё ба пои ҳайвон мебанданд; банду баст; ҳабс, зиндон; дом, банд; *ба тариқи истиора*: **қайди ишқ, қайди нангу номус, қайди ғам, қайди ғаму ғусса; қайду банд // банду қайд** банд, дом; **дар қайд кашидан** бандӣ кардан, ба ҳабс гирифтан. 2. шарт, аҳд, паймон; **шарту қайд** шарту шароит, қавлу қарор. 3. дилбастагиҳое, ки одамро аз озодӣ нигоҳ медорад чун зану фарзанд, одоби зиндагии иҷтимоӣ *ва м. инҳо*; вобастагӣ, маҷбурият. 4. тазаккур, ёдоварӣ, гӯшзад, ёдрас, зикр; **қайд кардан даркор аст, ки…; бояд қайд кард, ки…** хотиррасон бояд кард, ки…, ба ёд овардан лозим аст, ки…; тазаккур бояд дод, ки…, **сазовори қайд шумурдан** қобили зикр донистан. 5. ёддошт, навиштаи мухтасар дар бораи чизе; **қайдҳои сафар** ёддоштҳои мухтасар дар бораи сафар; **дафтари қайдҳо** дафтари ёддоштҳо; дафтари фикру мулоҳизаҳо ва эродҳо. 6. сабти ном, ягон маълумот ё гузоштани ягон аломати

хаттӣ рӯбарӯи номи касе ё номгӯи чизе дар рӯйхат *ва г.* бо мақсади ҳисобгирӣ, ба эътибор гирифтан ё қонунӣ кардани амале, ба расмият даровардани ихтирое *ва м. инҳо*: **қайд кардани чиптаи мусофирон, аз қайд гузаштан, ба қайд гирифтан, ба қайд мондани воситаи нақлиёт**…; **қайди никоҳ** ба расмият даровардани ақди заношӯӣ дар идораи салоҳиятдор, ақди никоҳ; **шӯъбаи қайдҳо** а) шӯъбаи ба ҳисоб гирифтани мусофирон (*аз рӯи билеташон*), сабти номи меҳмонон дар меҳмонхонаҳо, шӯъбаи қабули беморон дар дармонгоҳҳо *ва г;* б) *киноя аз* идораи сабти аҳволи шаҳрвандон; **қайд кардан (намудан)** а) дарҷ кардан, навиштан, рақам кардан, сабт кардан; б) зикр кардан, гуфтан, хотиррасон кардан, ёдовар шудан; в) чорабиние гузарондан (*аз* қабили шабнишинӣ, вохӯрии як андоза хотирмон *ва г.*) ба муносибати рӯзи таваллуд, иду ҷашн ё ягон воқеаи назаррас; **қайд кунондан** а) *тарзи бавоситаи* **қайд кардан** (1, 2); б) *ниг.* **никоҳро қайд кардан**; **қайд шудан** *тарзи мафъулии* **қайд кардан** (1, 2); **никоҳро қайд кардан** ақди заношӯиро ба расмият даровардан, дар идораи салоҳиятдор ҳуҷҷати ақди никоҳро тартиб додан; **аз қайд баровардан** *тарзи бевоситаи* **аз қайд баромадан**; **аз қайд баромадан** аз ҳисоби истиқоматкунандагони манзиле ё аз ҳисоби комиссариати ҳарбӣ хориҷ шудан; **аз қайди никоҳ гузаштан** *ниг.* **никоҳро қайд кардан**; **дар қайди ҳаёт будан** *киноя аз* зинда будан.

**ҚАЙДГИР** قیدگیر асбобе, ки чизеро устувору маҳкам мекунад; часпак.

**ҚАЙДКУНАНДА** قیدکننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **қайд кардан**; он ки ба қайд мегирад, сабти ном мекунад.

**ҚАЙДШУДА** قیدشده *сифати феълии замони гузашта аз* **қайд шудан**; касе ё чизе, ки сабти ном шудааст.

**ҚАЙЁР** *а.* قیار қирфурӯш, созанда ва фурӯшандаи қир.

**ҚАЙИМ** *а.* قیم 1. *кит.* нигаҳдор ва барподоранда. 2. *маҷ.* он ки ҳимоя, ғамхорӣ ва сарпарастии касе ё чизе ба ӯ супурда шудааст, сарпараст, васӣ.

**ҚАЙЛА** *а.* قیله [*аслаш* **қаля**] гӯшти қима ё маҳин резакардашуда, ки дар равған пухта ва сабзавоту кабудиҳои реза ҳамроҳ карда, ба болои оши тайёр мегузоранд; **хеши зан – қайла бизан, хеши шӯ – дегро бишӯ** (*мақ.*); **ба ҳар ош қайлаю ба ҳар коса чумча шудан** *ниг.* **қатиқ (ба ҳар ош қатиқ шудан); маза аз қайла рафтан** *маҷ.* дар вақташ илоҷ накардан, вақти чораҷӯиро гузарондан; **баъд аз табу тез қайла куну рез** *(мақ.) ниг.* **таб**.

**ҚАЙЛАДОН** قیله‌دان зарфе, ки дар он қайла нигоҳ дошта мешавад.

**ҚАЙМОҚ** *т.* قیماق 1. қабате, ки дар рӯи шир баъди дӯшида мондан пайдо мешавад, бастаи рӯи шир, саршир; **қаймоқ бастан** дар рӯи шири дӯшида монда пайдо шудани қаймоқ. 2. *маҷ.* қисми нағз, бартар ва олии ҳар чиз; **қаймоқи меҳнат** ҳосили аълои меҳнат; маҳсули кор; ◊ **қаймоқи гап** мағзи гап, моҳияти сухан; гапи асосӣ; **қаймоқи сӯҳбатро чидан** моҳияти гапро фаҳмида гирифтан, мақсади асосиро дарк кардан; **қаймоқи** *чизеро* **хӯрдан** қисми беҳтарини чизеро аз худ кардан; нағз ва баргузидаи чизеро гирифтан; **сӯҳбат қаймоқ бастан** авҷ гирифтани сӯҳбат, гарму тафсон шудани сӯҳбат; дилнишину хушоянд шудани гап.

**ҚАЙМОҚАК** قیماقک 1. пардаи тунуки равғани рӯи шир. 2. пардаи тунуки рӯи чизе *(мас., об)*; **қаймоқак бастани (гирифтани) об** тунук ях бастани об, бо пардаи тунуки ях пӯшида шудани рӯи об.

**ҚАЙМОҚАКБАСТА** قیماقک‌بسته 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **қаймоқак бастан**. 2. пардаи шири нав қаймоқақбаста, шири ба тозагӣ дар рӯи он қаймоқи тунук пайдошуда. 3. бо пардаи тунуки ях пӯшидашудаи об.

**ҚАЙМОҚӢ** قیماقی *мансуб ба* **қаймоқ**; қаймоқдор, бо қаймоқ омехта; **чойи қаймоқӣ** чойе, ки ба рӯи он қаймоқ андозанд.

**ҚАЙМОҚРАНГ** قیماق‌رنگ ранги ба қаймоқ монанд, зардчатоб, зардранг.

**ҚАЙМОҚЧОЙ** قیماقچای *ниг.* **қаймоқӣ (чойи қаймоқӣ)**.

**ҚАЙМУМИЯТ** *а.* قیمومیت *кит.* қайим будан; ҳомигӣ, сарпарастӣ, ғамхорӣ, нигоҳубин.

**ҚАЙОВАР** قی‌آور он чи боиси қай мешавад,

чизе, ки истифроғ ба амал меорад; доруи махсусе, ки истифроғ ба вуҷуд меорад.

**ҚАЙРОҒОЧ** *т.* قيراغاچ *бот.* сада, дарахти гуҷум.

**ҚАЙРОҚ** *т.* قيراق 1. санги калон-калони лӯнда, ки бо он кӯчаҳоро фарш мекунанд, қайроқсанг. 2. санги маъмулан дарозрӯяи начандон калон, ки бо он корд, теғ, дос *ва м. инҳоро* тез мекунанд, санги фасон; **қайроқ кардан (задан)** ба қайроқ молида тез кардани корд, теғ, дос *ва г.* 3. санги дарозрӯяи хурду борики раққосони қайроқбоз.

**ҚАЙРОҚБОЗ** قيراقباز раққосе, ки қайроқбозӣ мекунад.

**ҚАЙРОҚБОЗӢ** قيراقبازى навъи рақси классикӣ, ки дар он раққосон қайроқҳоро дар байни дастон ба ҳам зада, ба зарби он бозӣ мекунанд.

**ҚАЙРОҚӢ** قيراقى *мансуб ба* **қайроқ**; аз қайроқ сохташуда; **маҳсии қайроқӣ** маҳсии соқаш ҷилодор ва ялаққосӣ.

**ҚАЙРОҚСАНГ** قيراقسنگ *ниг.* **қайроқ**.

**ҚАЙСА** *т.* قيسه зардолуи хушк ва баргаки зардолуи буғдодашудаи хушк.

**ҚАЙСАР** *лот.* قيصر 1. *таър.* лақаби подшоҳони Рум дар замонҳои пеш. 2. *гуфт., маҷ.* якрав, якраҳа, саркаш, гарданшах.

**ҚАЙСАРӢ** قيصرى якравӣ, гарданшахӣ, саркашӣ, инодкорӣ; худкомагӣ, худраъйӣ.

**ҚАЙТОН** *а.* قيطان 1. риштаи борику нозуки аз абрешим бофташуда, ки барои кашидани донаҳои тасбеҳ, зеҳи домону гиребон *ва г.* 2. хобида, қаткардашуда; **гиребони қайтон** гиребони қаткарда.

**ҚАЙЧИЗАДА** قيچى‌زده *сифати феълии замона гузашта* аз **қайчӣ задан**; бо қайчӣ буридашуда; кӯтоҳ кардашуда: **риши қайчизада**.

**ҚАЙЧӢ** *т.* قيچى олати дутеғаи ба ҳам пайвасте, ки бо он матоъ, коғаз, мӯй *ва г.* мебуранд, миқроз: **қайчии мӯйлабгирӣ, қайчии токбурӣ**; **қайчӣ кардан // қайчӣ задан** бо қайчӣ буридан.

**ҚАЙЮМ** *а.* قيوم 1. *кит.* поянда, пойдор, устувор; абадӣ. 2. *д.* яке аз номҳои Худо. 3. васӣ, парастор; ҳомӣ.

**ҚАЙЮМӢ** قيومى 1. *мансуб ба* **қайюм**. 2. вазифа ва кори қайюм. 3. васоят, парасторӣ.

**ҚАҚАР-ҚАҚАР** ققرقر 1. *калимаи тақлиди овоз, ки* бо он садои хониши кабк ва дигар мурғонро ифода мекунанд. 2. тарзи ханда, хандаи завқовар.

**ҚАҚА(Р)РОС**ققراس *калимаи тақлиди овози* хандаи баланд, қоҳ-қоҳ; **қақаррос зада хандидан** ба овози баланд хандидан.

**ҚАҚНУС** *ю.* ققنوس *асот.* мурғи хушрангу хушовозе, ки гӯё 1000 сол умр мебинад, дар минқораш 360 сӯрох дорад ва дар муқобили бод нишаста, садоҳои аҷибу дилкаше мебарорад, ки боиси ҷамъ гардидани дигар парандагон мегардад, ҷуфт надорад ва худро дар охири умраш оташ мезанад ва аз хокистараш тухм ва насли нав пайдо мегардад.

**ҚАЛАҚ** *а.* قلق *кит.* беқарорӣ, ноороми, ташвиш; тарсу ларз, изтироб.

**ҚАЛАМ** I *а.* قلم 1. афзорест найин, чӯбин ё филизӣ, ки ба воситаи он хат менависанд, хома, килк; **қалами абрӯ** қалами махсус барои ороиши абрӯи занон; **қалами мӯин** *ниг.* **мӯ(й)қалам; қалами нақшакашӣ** қалами филизӣ, ки нӯги дулабаи он ғафсу борик карда мешавад; **қалами ранга** қалами расмкашӣ, ки одатан дар қуттие иборат аз якчанд қалами гуногунранг мебошад; **қалами худкор** навъи қалам, ки дар вақти навиштан рангаш худ аз худ ба нӯги он меояд; **қалами худнавис** қалами худкор. 2. афзори сангтарош, ки бо он сангро ҳамвор ва дар рӯи он хат ва нақшҳо меканад: **қалами сангтарошӣ, қалами ҳаккокӣ**. 3. *маҷ.* қобилияти навиштан; лаёқати нависандагию шоирӣ; тарзи таълиф, тариқи иншо; **бо қалам** бо қаламкашӣ; бо фаъолияти нависандагию шоирӣ; **қалам доштан** қобилияти таҳрир доштан, қодир ба навиштан будан; **қалам кашидан** а) хат кашидан ба зер ё болои навиштае (*бо мақсади таъкид ё таҳрир*); б) **хати бутлон кашидан** ботил кардан, кӯр кардан чизеро; **қалами бурро (ё тез) доштан** тезу тунд навишта тавонистан, таъсирнок будани навиштаҳои касе; **қалам аз тасвири**

*чизе* **оҷиз будан** барои тасвири чизе сухан наёфтан; дар баёни хубии чизе оҷизӣ кардани сухан; **ба даст қалам гирифтан** а) омодаи хатнависӣ шудан, хат навиштанӣ шудан; б) *киноя аз* нависанда шудан; **аҳли қалам** онҳое, ки бо қалам сару кор доранд, қаламкашон, нависандагону шоирон, рӯзноманигорон; **нештари қалам** *киноя аз* сухани тезу тунд, забони таъсирнок; **сипоҳи қалам** *ниг.* **аҳли қалам; қалам рондан** *киноя аз* **навиштан**; **аз қалам афтодан** фаромӯш шудани чизе дар вақти навиштан; фаромӯш шуда ба қайд ё рӯйхат надаромадани чизе; **ба қалам додан** дигар хел карда нишон додан; **ба қалам овардан** ба риштаи таҳрир кашидан, навиштан; **арбоби қалам** *ниг.* **аҳли қалам; рафъи қалам** бартараф кардани ҳукм, бекор кардани мукаллафиятҳо; **қалами оҳанӣ** қаламе, ки нӯгаш аз оҳан аст; **қалами афшон** қаламе, ки барои афшондани ҳали зар ва нуқра аст, қалами тиллокорӣ; **қалами қудрат** қалами ҳукми парвардигор, қалами офариниш; **қалами пар** қаламе, ки аз пари мурғон месохтанд; **қалами шикаста** як навъ хати қадими борик аст, ки Абдулмаҷиди Дарвешро (*давраи сафавия*) ислоҳгари он медонанд; **қалами настаълиқ** а) навъи хат аст, ки аз хати насх ва таълиқ пайдо шудааст; б) қаламест, ки барои навиштани хати настаълиқ махсус гашта буд, ба монанди **қалами сулс, қалами таълиқ, қалами насх; қалами шингарф** қаламе, ки бо ранги сурхи сурбомехта менависад; **қалами даст** устухони даст, устухони оринҷ; **қалами по** устухони рон, устухони по (*аз буҷул то зону*).

**ҚАЛАМ** II *а.* قلم 1. як пораи ба дарозияш буридаи харбуза ва тарбуз, карч, тилим. 2. буридан, пора кардан; **қалам кардан** а) буридан чизеро аз қадаш (*шохи дарахт, ё даст ва ангушти касро*), ду пора кардани чизе бо зарби теғ; б) бӯлак-бӯлак кардан; карч кардан (*харбуза ё тарбузро*); **қалам-қалам кардан** пора-пора кардан, тикка-тикка кардан; карч кардан.

**ҚАЛАМА** I قلمه 1. ходачае, ки дар дохили девори биноҳои чӯбкорӣ рост мегузоранд. 2. усули ба муқобили зилзила устувори бинососӣ, ки тибқи он тарҳи асосии бино аз чӯб сохта мешавад. 3. *кишов.* бахше аз соқа, барг ё решаи як гиёҳ, ки аз он ҷудо карда барои сабзонда ва реша давондан дар шароити мусоиде нигаҳдорӣ мешавад.

**ҚАЛАМА** II قلمه *гуфт., ниг.* **қалам**.

**ҚАЛАМАНДОЗ** قلم‌انداز касе, ки дар ҳусни хат саъю кӯшиш надорад, касе, ки сарсарӣ ва бедиққат менависад.

**ҚАЛАМБАДАСТ** قلم‌بدست *ниг.* **қаламдаст**.

**ҚАЛАМБАНД** قلم‌بند 1. созандаи мӯқалам, ки бо он наққошӣ мекунанд. 2. он чизе, ки мавриди таҳрир қарор гирифта бошад.

**ҚАЛАМВОР** قلم‌وار ба монанди қалам, ба кирдори қалам, мисли қалам.

**ҚАЛАМГИР** قلم‌گیر ангушт (*ки қаламро ба худ мегирад*); **се қаламгир** *киноя аз* се ангушти дасти рост – ибҳом, шаҳодат ва васатӣ, ки ҳангоми навиштан қаламро медоранд.

**ҚАЛАМДАСТ** قلم‌دست он ки бо қалам кор мекунад (*хаттот, наққош, нависанда*); дабир, котиб, нависанда, муҳаррир.

**ҚАЛАМДИДА** قلم‌دیده навишташуда, навишта.

**ҚАЛАМДОД** قلم‌داد **:қаламдод кардан** ба қалам додан, чизеро ба сифати чизи дигар нишон додан.

**ҚАЛАМДОН** قلم‌دان қуттии дарозрӯяи махсусест, ки дар он қалам, қаламтарош *ва г.* нигоҳ медоранд.

**ҚАЛАМДОР** قلم‌دار *ниг.* **соҳибқалам**.

**ҚАЛАМЗАДА** قلم‌زده 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **қалам задан**; хати бутлон кашида, кӯркарда; бо қалам ислоҳкарда: **хати қаламзада**. 2. **матои қаламзада** матое, ки барои зардӯзӣ ва дигар ороишҳои зинатӣ нақши он бо қалам кашида шудааст.

**ҚАЛАМЗАН** قلم‌زن 1. нависанда. 2. дабир, муҳаррир. 3. нақшкан.

**ҚАЛАМЗАНӢ** قلم‌زنی *исми амал аз* **қалам задан** 1. таҳрир кардан, ислоҳ кардани навиштаҳо. 2. кандакорӣ, кандани нақшҳо дар филизот.

**ҚАЛАМИБОФ** قلمی‌باف бофандае, ки қаламӣ мебофад.

**ҚАЛАМӢ** قلمی 1. *мансуб ба* **қалам**; навишторӣ. 2. як навъ алочаи одии ресмонӣ, ки нақшҳои

борик дорад; кашида ва борик.

**ҚАЛАМКАШ** قلم‌کش 1. касе, ки тарҳи кашида ва дигар гулдӯзиҳоро бо қалам рӯи пораи матоъ кашида медиҳад. 2. он ки бо қаламронӣ машғулӣ дорад (*мас., рассом, нависанда, рӯзноманигор...*); ◊ **қаламкаши азал** (*сифати Худо*).

**ҚАЛАМКАШӢ** قلم‌کشی *исми амал аз* **қалам кашидан**; касб ва шуғли қаламкаш.

**ҚАЛАМКИРДОР** قلم‌کردار *кит.* ба монанди қалам, мисли қалам, қаламвор.

**ҚАЛАМКОР** قلم‌کار газворе, ки дар рӯи он бо афзорҳои чӯбии дастӣ нақшу нигор чоп мекунанд.

**ҚАЛАМКОРӢ** قلم‌کاری наққошӣ; кандакорӣ рӯи филизот, санг, чӯб *ва г.,* ҳаккокӣ.

**ҚАЛАМҚАТ** قلم‌قت қаламтезкуни устухонӣ (*барои найқалам*).

**ҚАЛАМҚОШ** قلم‌قاش 1. қаламе, ки бонувон барои зебу ороиши абрӯ ба кор мебаранд. 2. абрӯи зебои қаламқошшуда. 3. *маҷ.* зани зебоабрӯ.

**ҚАЛАМРАВ** قلمرو кишвар ва мулки тобеъ ба фармони як подшоҳ, минтақаи ҳукмронӣ, мулк, мамлакат.

**ҚАЛАМРАФТА** قلم‌رفته тақдиршуда, сарнавиш--таш муайянгашта.

**ҚАЛАМРОН** قلم‌ران 1. офаридгор. 2. қазо, тақдир, сарнавишт. 3. *ниг.* **қаламзан**.

**ҚАЛАМРОНӢ** قلم‌رانی **:қаламронӣ кардан** *киноя аз* навиштан.

**ҚАЛАМТАРОШ** قلم‌تراش кордчае, ки бо он нӯги қаламро тарошида, тез мекунанд.

**ҚАЛАМТАРОШАК** قلم‌تراشک *ниг.* **қаламтарош**.

**ҚАЛАМФАРСО** قلم‌فرسا 1. бешнавис, муфассалнавис. 2. *маҷ.* он ки беҳуда қалам меронад, беҳуданавис, ҳарзанавис.

**ҚАЛАМФАРСОӢ** قلم‌فرسایی шуғл ва амали қаламфарсо.

**ҚАЛАМФУР** *ҳ.* قلمفور *ниг.* **қаранфул**.

**ҚАЛАМФУРДОН** قلمفوردان зарфи махсус барои нигоҳ доштани қаламфур; зарфи хурде, ки ба он қаламфури кӯфтаро рехта, ба рӯи дастархон мегузоранд.

**ҚАЛАМФУРӢ** قلمفوری *мансуб ба* **қаламфур**; бо қаламфур тайёр кардашуда; **арақи қаламфурӣ** арақе, ки таъми қаламфур дорад.

**ҚАЛАМЧА** قلمچه *бот.* навдаи буридаи дарахт (*ток, бед, сафедор*) ва растанӣ (*гулҳо*), ки барои шинондан ва парвариш кардан ба кор мебаранд.

**ҚАЛАМЧАГӢ** قلمچگی навдаи мувофиқ ба шинондан ва парвариш кардан, навдаи хубу мувофиқ барои қаламча.

**ҚАЛАМЧАРО** قلم‌چرا хати нозебу норавшан, ки хонданаш душвор аст.

**ҚАЛАМЧАШИНОНӢ** قلمچه‌شنانی амали шинондани қаламча: **вақти қаламчашинонӣ**.

**ҚАЛАМҶАДВАЛ** قلم‌جدول 1. қаламе, ки бо он ҷадвал кашанд, хомаи ҷадвалкашӣ. 2. *киноя аз* росту дуруст кору рафтор кардан.

**ҚАЛАНДАР** قلندر 1. пайрави қаландария. 2. *маҷ.* касе, ки побанди хӯроку пӯшок ва дар қайди такаллуфот нест; дарвеши оворагард; фақир, бенаво; **гӯр сӯзаду деги қаландар ҷӯшад** (*мақ.*) дар мавриди маннфиати худро аз зарари дигарон болотар донистани касе гуфта мешавад; **як мавизро чил қаландар хӯрдааст** (*мақ.*) дар мавриди кам будани хӯрданию зиёд будани хӯранда ҳамчун даъват ба қаноат гуфта мешавад.

**ҚАЛАНДАРБАЧА** قلندربچه 1. фарзанди қаландар. 2. бачае, ки қаландарӣ мекунад.

**ҚАЛАНДАРИЯ** قلندریه тоифае дар тасаввуф, ки асоси таълимоти онҳоро тарки русуму одоби ҷорӣ – бeқайдӣ дар тоату ибодат, дар пӯшоку хӯрок ва кӯчиёна умр ба сар бурдан ташкил медиҳад.

**ҚАЛАНДАРӢ** قلندری *мансуб ба* **қаландар**. 1. пайравӣ аз қаландария. 2. *маҷ.* оворагардӣ, фақирӣ; бепарвоӣ.

**ҚАЛАНДАРМАШРАБ** قلندرمشرب 1. он ки қаландариро маслаки худ қарор додааст. 2. қаландартабиат, қаландармизоҷ; озод аз тааллуқ ва такаллуфоти зиндагӣ.

**ҚАЛАНДАРНАМО** قلندرنما зоҳиран монанд ба қаландар.

**ҚАЛАНДАРОНА** قلندرانه 1. чун қаландарон, мисли қаландарҳо. 2. озод ва бепарво аз тааллуқоти зиндагӣ.

**ҚАЛАНДАРХОНА** قلندرخانه хонақоҳи қаландарон, ҷои ҷамъомади қаландарон, ки дар он иқомат ва маросимҳои худро ба ҷо меоранд.

**ҚАЛАНСУВА** *а.* قلنسوه *кит.* навъе аз кулоҳҳои дароз.

**ҚАЛАНФУР** قلنفور *ниг.* **қаранфул**.

**ҚАЛБ** I *а.* قلب 1. узви марказии низоми гардиши хун дар бадани инсон ва ҳайвонот, дил; *ба тариқи истиора*: **хонаи қалб, шишаи қалб**. 2. *маҷ.* ботин, замир. 3. *маҷ.* миёна, васат, марказ: **қалби дара, қалби кӯҳ, қалби кӯҳсорон; қалби лашкар** қувваи асосии лашкар, ки дар миёна ҷой мегирад; **аз самими қалб** аз таҳи дил, аз сидқи дил, бо камоли майл; **аз қалби пок (ё соф)** *ниг.* **аз самими қалб; бо қалби шикаста** маъюсона, маҳзунона; **қалби** *касе* **аз задан мондан** вафот кардан, аз олам гузаштан; **қалби** *касе* **нарм гардидан** бедор шудани ҳисси раҳм дар касе; **қалби** *касеро* **об кардан** *ниг.* **дил(-и** *касеро* **об кардан); қалби** *касе* **тапидан** ба изтироб афтодан; ҳаросон шудан; **қалби** *касеро* **шикастан** *ниг.* **дил; қуввати қалб ёфтан** қавидил шудан, ҷуръат пайдо кардан; **ба қалби якдигар роҳ ёфтан** якдигарро дӯст доштан, ошиқи якдигар шудан; ◊ **ба қалби реш-реши** *касе* **намак пошидан (***ё* **намакпошӣ кардан**) дарду ғами касеро афзун кардан; *муқ.* **ба болои сӯхта – намакоб**; **ба қалби сӯзони** *касе* **об пошидан** оташи ишқу муҳаббати касеро фурӯ нишондан; дили касеро аз худ хунук кардан; *муқ.* **ҳаври дили** *касеро* **паст кардан; дар дили** *касе* **ҷо шудан** ба касе ошиқ шудан, касеро сахт дӯст доштан; **то қалб дар задан будан** то зинда будан, тамоми умр.

**ҚАЛБ** II *а.* قلب 1. *кит.* дигаргун кардан, тағйир додан; вожгун кардан, чаппагардон кардан. 2. қалбакӣ, носара, сохта, тақаллубӣ: **пули қалб, сиккаи қалб**. 3. *адш.* яке аз санъатҳои лафзӣ, ки дар натиҷаи аз охир, яъне чаппа хондан калимаву таркибе ё тамоман байте пайдо мешавад, *мас.*, зор – роз, реш – шер; **дасти** *касе* **қалб будан** *киноя аз* дузд ва қаллоб будан.

**ҚАЛБАКӢ** قلبکی носара, сохта, тақаллубӣ; **пули қалбакӣ** пули сохта, пули носара; **ҳуҷҷати қалбакӣ** ҳуҷҷати сохта.

**ҚАЛБАН** *а.* قلباً 1. дар дил. 2. аз таҳи дил, сидқан. 3. ботинан, рӯҳан, маънаван.

**ҚАЛБГОҲ** قلب‌گاه маркази лашкар, миёнаи сипоҳ.

**ҚАЛБДАСТ** قلب‌دست қаллоб; одати буздӣ дошта.

**ҚАЛБӢ** I قلبی 1. *мансуб ба* **қалб** I; ботинӣ, рӯҳӣ. 2. *маҷ.* самимӣ, аз таҳи дил; **муносибати қалбӣ** *киноя аз* муносибати маҳрамона, робитаи ишқӣ.

**ҚАЛБӢ** II قلبی *кит.* қалб будани чизе, носарагӣ.

**ҚАЛБКОР** قلب‌کار 1. коре, ки дар он қаллобӣ ва сохтакорӣ шудааст. 2. қаллоб, сохтакор, касе, ки бо қаллобӣ кор пеш мебарад.

**ҚАЛБКОРӢ** قلب‌کاری 1. тақаллуб, сохтакорӣ. 2. бо тақаллуб ва сохтакорӣ машғул будан.

**ҚАЛЁН** قلیان василае барои кашидани тамоку, ки дуди он аз махзани об мегузарад ва ба воситаи найи чӯбин ба боло кашида мешавад.

**ҚАЛИЛ** *а.* قلیل андак, кам, каммиқдор; *муқоб.* **касир**.

**ҚАЛИН** قلین маблағе, ки вақти никоҳ ба зиммаи мард гузошта мешуд, маблағе, ки тарафи домод ба тарафи арӯс мепардозад, маҳр, кобин: **қалин додан, қалин гирифтан**.

**ҚАЛЛОБ** *а.* قلاب 1. он ки чизи носараро ба ҷои сара медиҳад; сохтакор, мутақаллиб. 2. *маҷ.* фиребгар, нодурусткор; чапдаст.

**ҚАЛЛОБӢ** قلّابی 1. қаллоб будан; сохтакорӣ. 2. *маҷ.* фиребгарӣ, нодурусткорӣ; чапдастӣ.

**ҚАЛЛОБОНА** قلابانه сохтакорона; фиребгарона.

**ҚАЛЛОҚ** *т.* قلاق чӯби қадаш қариб ду метр ва ғафсиаш баробари каланддаста, ки дар шиннӣ ва шираворпазӣ барои ба ҳам зада пазондани шира кор фармуда мешавад; чӯби панҷшохамонанди бепанҷа, ки бо вай монанди ҳариса таомҳоро омезиш медиҳанд: **қаллоқ задан**.

**ҚАЛЛОҚЗАНӢ** قلاق‌زنی *исми амал аз* **қаллоқ задан**; бо қаллоқ задани чизҳои ҳарисамонанд.

**ҚАЛЛОШ** *а.* قلاش *кит.* 1. бенангу номус; айёш, сарсаригард. 2. муфлис, қашшоқ.

**ҚАЛМОҚ** *т.* قلماق шасти моҳигирӣ, чангак.

**ҚАЛМОҚӢ** قلماقی усуле дар гӯштингирӣ.

**ҚАЛОВУЗ** *т.* قلاوز *кит.* пешрави лашкар, роҳнамо, роҳбалад; посбон ва муҳофизи лашкар.

**ҚАЛОДА** *а.* قلاده *ниг.* **қилода**.

**ҚАЛОҚ** I *т.* قلاق *гуфт.* чирки хушкшудаи бинӣ; чирк; **қалоқ бастан** ниҳоят чиркин шудан.

**ҚАЛОҚ** II *т.* قلاق *гуфт.* навъи алафи худрӯе, ки то сабзидани алафи нав нест намешавад.

**ҚАЛОҚБАСТА** قلاق‌بسته *сифати феълии замони гузашта аз* **қалоқ бастан**; чиркбаста, ниҳоят чиркин.

**ҚАЛПОҚ** *т.* قلپاق тоқӣ, тӯппӣ; каллапӯш.

**ҚАЛПОҚДӮЗ** قلپاق‌دوز дӯзандаи қалпоқ, тоқидӯз, тӯппидӯз.

**ҚАЛТАБОН** قلتبان нокас, разил, нобакор; дайюс, далла; беномус.

**ҚАЛТУС** *т.* قلتوس *гуфт.* эҳтимоли оқибати бад дошта, хатарнок; **саволи қалтус** саволи ниҳоят нозук, ки эҳтиёткорона ҷавоб доданро талаб мекунад; **ҳазли қалтус** ҳазлу шӯхии бисёр нозук, ки боиси ранҷиш шуданаш мумкин аст.

**ҚАЛЪ** *а.* قلع *кит.* решакан кардан, аз бех кандан, тамоман нест кардан.

**ҚАЛЪА** *а.* قلعه ҳисор бо деворҳои баланду ғафс ва бурҷҳои мустаҳкам, ки барои муҳофизат аз душман ва муқовимат ба он сохта шудааст, диж: **қалъаи вайрона, қалъаи кӯҳна, қалъаи қадимӣ, қалъаи мустаҳкам, қалъаи оҳанин, қалъаи пӯлодӣ, қалъаи ҷангӣ, қалъа сохтан, қалъаро фатҳ кардан;** *ба тариқи истиора:* **қалъаи амнияти ватан, қалъаи асрор фатҳ кардан, қалъаи зулму занҷири ситам шикастан, қалъаи ситаму зулм кардан, дар давру бари қалъаи ум(м)ед пир шудан, қалъаи бахт дар надорад; қалъаи дарунӣ** қалъаи хурд дар миёни қалъаи калон, арки шоҳу ҳокимнишин; **қалъаи обӣ** *киноя аз* ҷое, ки атрофи онро об қалъавор печонда гирифтааст.

**ҚАЛЪААНДУДӢ** قلعه‌اندودی қалъагӣ давондан, сафедкорӣ кардан, нуқраранг кардан.

**ҚАЛЪАБАНДӢ** قلعه‌بندی 1. қалъасозӣ, истеҳкомот бунёд кардан: **қалъабандӣ кардан**. 2. *мус.* номи оҳанг ва суруде.

**ҚАЛЪАВОР** قلعه‌وار монанди қалъа, шабеҳи қалъа, ба шакли қалъа.

**ҚАЛЪАГӢ** I قلعگی филизи нуқраранги вазнин ва нарми ёзанда, қалъӣ (*аломати химиявиаш* Sn).

**ҚАЛЪАГӢ** II قلعگی *мансуб ба* **қалъа**; **қалъагиён** сарбозон ва дигар аҳолии дар қалъа қароргирифта, қалъанишинон.

**ҚАЛЪАДОР** قلعه‌دار *кит.* он ки нигаҳбонӣ ва ҳимояи қалъа ба ӯ супурда шудааст, дижбон, кутвол.

**ҚАЛЪАКӮБ** قلعه‌کوب вайронкунандаи қалъа; қалъашикан; **тӯби қалъакӯб** номи навъе аз тӯбҳои қадимӣ, ки истеҳкомҳои қалъаро вайрон мекард.

**ҚАЛЪАМОНАНД** قلعه‌مانند ба қалъа монанд, шабеҳи қалъа.

**ҚАЛЪАРАВ** قلعه‌رو ба қалъа рафтуойкунанда.

**ҚАЛЪАСОЗ** قلعه‌ساز устое, ки ҳунари қалъасозӣ дорад.

**ҚАЛЪАСОЗӢ** قلعه‌سازی бино кардани қалъа, бунёд кардани ҳисор; истеҳкомсозӣ.

**ҚАЛЪАҲАВЛӢ** قلعه‌حولی ҳавлию ҷой, ки монанди қалъа бо деворҳои баланд иҳота карда шудааст.

**ҚАЛЪАЧА** قلعه‌چه қалъаи хурд.

**ҚАЛЪАЧӢ** قلعه‌چی *кҳн.* савдогаре, ки пеш аз истиллои Осиёи Миёна бо Русияи подшоҳӣ робитаи тиҷоратӣ дошт.

**ҚАЛЪӢ** قلعی *ниг.* **қалъагӣ** I.

**ҚАЛЯ** *а.* قلیه *ниг.* **қайла**.

**ҚАМАР** قمر 1. моҳ, маҳ; **қамари сунъӣ** радифи маснӯъ, ҳамроҳи сунъии сайёрае. 2. *маҷ.* маҳбубаи зебо, дилбари хушрӯй.

**ҚАМАРИН** قمرين *ниг.* **қамарӣ**.

**ҚАМАРӢ** قمری *мансуб ба* **қамар; соли қамарӣ** соле, ки мувофиқи тақвими расмии мусулмонӣ (*солшумории қамарии ҳиҷрӣ*) аз рӯи гардиши моҳ ба даври Замин ба 354 рӯз баробар аст.

**ҚАМАРМАНЗАР** قمرمنظر *кит.* моҳпайкар, моҳрӯй, хушрӯй.

**ҚАМАРСО** قمرسا *кит.* қамарсой, моҳсой; **қамарсо шаб** *киноя аз* мӯй ва зулфи сиёҳи бар рухсора овезони маҳбуба.

**ҚАМАРУЛМУҚАННАЪ** *а.* قمرالمقنع моҳи Нахшаб, моҳи сунъие, ки бо ёрии оинаву нури моҳ Муқаннаъ гӯё барои даъвои пайғамбарӣ дар Нахшаб (*наздики Бухоро*) сохта будааст.

**ҚАМАРҶАБИН** قمرجبين он ки пешонааш монанди моҳ нурбахш ва зебо аст, маҳҷабин

**ҚАМИС** *а.* قميص *кит.* курта, пероҳан.

**ҚАМИШ** قميش най, найқамиш.

**ҚАМИШӢ** قميشی *мансуб ба* **қамиш**; аз қамиш сохташуда: **каппаи қамишӣ, козаи қамишӣ**.

**ҚАМИШЗОР** قميش‌زار ҷое, ки қамиш фаровон мерӯяд.

**ҚАМИШКАППА** قميش‌کپّه чайлаи аз қамиш сохташуда, каппаи қамишӣ.

**ҚАМЧИН** *т.* قمچين олати аз пӯсти ҳайвон (*буз, гӯсфанд*) бофта барои рондани асп, тозиёна: **дастаи қамчин, зарби қамчин, бо қамчин задан; қамчин задан** бо тозиёна задан; **қамчин хӯрдан** бо қамчин зада шудан; **ду-се қамчин фуровардан** ду-се бор бо тозиёна задан; **асп агар оҳу бувад, қамчин дар паҳлу бувад** (*зарб.*); **аз қамчини** *касе* **хун чакидан** ниҳоят бераҳму золим будан; **асп агар нағз аст, як қамчин бас аст // ба (ё баҳри) аспи нағз як қамчин бас аст** (*мақ.*) ба одами бофаҳму бофаросат як ишора кофист; **чанд қамчин нарасидан** каме беақлу бефаҳм будан.

**ҚАМЧИНАК** قمچينک пои борики ришта-монанди баъзе ҷонварони якҳуҷайра.

**ҚАМЧИНБОФ** قمچين‌باف он ки касбу кори вай бофта тайёр кардани қамчин аст.

**ҚАМЧИНБОФӢ** قمچين‌بافی шуғли бофтану тайёр кардани қамчин.

**ҚАМЧИНБӮТТА** قمچين‌بتّه *бот.* навъе аз алафи худрӯи бисёрсола, ки барои бастани хӯшаҳои ангур, бастани банди алаф ва инчунин дар тиб барои равондани санги пешобдон истифода мебаранд.

**ҚАМЧИНДАСТА** قمچين‌دسته дастаи аз чӯб ё чизи дигари сахт сохтаи қамчин.

**ҚАМЧИНЗАНӢ** قمچين‌زنی *ниг.* **қамчинкорӣ**.

**ҚАМЧИНКОРӢ** قمچين‌کاری бо қамчин зада ҷазо додан; бо тозиёна кӯфтан: **қамчинкорӣ кардан**.

**ҚАМЧИНКӮБ** قمچين‌کوب **:қамчинкӯб кардан** бо қамчин задан, бо тозиёна кӯфтани касе ё чизе.

**ҚАМЧӢ** قمچی *ниг.* **қамчин**.

**ҚАНБИЛ//ҚАНБИЛА** قنبيل//قنبيله гарди меваи қанбил ном дарахти ҳиндӣ, ки дар тибби қадим ба кор мерафт.

**ҚАНД** *а.* قند 1. моддаи сахти ширин, ки аз қиёми шираи найшакар ва лаблабуи қанд ҳосил мешавад: **қанди коғазпеч, қанди сафед, як лӯнда қанд**; ширинӣ, ширавор; **қанду курс** *ниг.* **курс**. 2. *маҷ.* ширинӣ, ҳаловат, лаззат; **бемории қанд** *ниг.* **диабет** (*диабети қанд*); **қанд барин пул кардан** ба пули зиёд фурӯхтан; бо фоидаи хуб ба фурӯш расондан; **қанд карда додан** а) андак чашида, баъд ба касе додани чизе, ки гӯё пас аз ин ширину гуворо мешуда бошад; б) чилими нав даргирондаро андак кашида, сердуд карда ба касе додан; **қанд зан // қандата зан** *гуфт.* офарин!, боракалло!; ҳалолат бод!; **қандатро хӯр // қандашро хӯрад** *ниг.* **қанд зан**.

**ҚАНДАК** قندک навъе зардолу, ки хурд ва хеле ширин мешавад.

**ҚАНДАЛОТ** قندلات навъи ширинии дона-дона, ки аз қиёми омехта бо хамиру мағзи бодом, зардолу *ва г.* тайёр мекунанд; **қанду қандалот** *ниг.* **қанд**.

**ҚАНДАЛОТФУРӮШ** قندلات‌فروش фурӯшандаи қандалот, шираворфурӯш.

**ҚАНДАЛОТФУРӮШӢ** قندلات‌فروشی дӯкон ё растае, ки дар он ширавор мефурӯшанд.

**ҚАНДДОН** قنددان зарф барои қанд.

**ҚАНДДОР** قنددار қанддошта; ширин; **моддаҳои қанддор** моддаҳои дар таркибашон қанд мавҷудбуда.

**ҚАНДИЛ** *ю.* قنديل шамъдон ё чароғдони калони овезон аз сақф, чароғи овезон, чилчароғ.

**ҚАНДИЛӢ** I قنديلی *мансуб ба* **қандил; шамъи қандил** шамъе, ки дар қандил мегузоранд.

**ҚАНДИЛӢ** II قنديلی яке аз усулҳои гӯштин, ки ҳарифон аз китфи якдигар мегиранд.

**ҚАНДИН** قندين қанддор, қандомехта, ширин; **кулчаи қандин (қандӣ)** нони равғании ширин.

**ҚАНДӢ** قندی *ниг.* **қандин**.

**ҚАНДНОКӢ** قندناکی дараҷаи мавҷудияти қанд дар ягон модда, ширинӣ: **қанднокии лаблабу**.

**ҚАНДОБ** قندآب оби ширин; шарбат.

**ҚАНДПАЗ** قندپز он ки бо пухтану тайёр кардани қанд машғул аст, қаннод.

**ҚАНДПАЗӢ** قندپزی бо пухтану тайёр кардани қанд машғул будан, қаннодӣ.

**ҚАНДПОРА** قندپاره қанди сафеди шикаста; қандреза.

**ҚАНДРЕЗА** قندريزه қанди сафеди майда-майдашуда.

**ҚАНДФУРӮШ** قندفروش фурӯшандаи қанд.

**ҚАНДФУРӮШӢ** قندفروشی 1. *исми амал аз* **қанд фурӯхтан**; фурӯши қанд. 2. дӯкон ё растае, ки дар он қандҳои гуногун мефурӯшанд.

**ҚАНДХӮ** قندخو *кит.* он ки рафтораш дилписанд аст, хушрафтор, хушхулқ.

**ҚАНДЧОЙ** قندچای чойи бо қанд, чойи қанд андохташуда, чойи ширин.

**ҚАНДШИКАН** قندشکن болғачаи махсус барои майда кардани қанди лӯнда; қайчии қандмайдакунак.

**ҚАНДШИКАНАК** قندشکنک *ниг.* **қандшикан**.

**ҚАННОД** *а.* قنّاد *ниг.* **қандпаз**.

**ҚАННОДӢ** قنّادی 1. шуғли қандфурӯшӣ; ширaворпазӣ; ҳалвогарӣ. 2. ҷои қандфурӯшӣ; **корхонаи қаннодӣ** корхонаи шираворпазӣ; **мағозаи қаннодӣ** мағозаи махсуси қандфурӯшӣ.

**ҚАНОАТ** *а.* قناعت хурсанд ва розӣ будан ба он чи ҳаст, басанда донистани чизи андак; ризомандӣ; **бо қаноат** а) ба чизи андак қонеъ шуда, ба он чи ҳаст, розӣ шуда; б) сарфакорона, сарфаҷӯёна; в) *маҷ.* бо боварӣ, бо итминон; **қаноат доштан** а) *ниг.* **қаноат кардан**; б) *маҷ.* тоқат доштан, таҳаммул кардан, бардошт намудан; **қаноат кардан (намудан)** а) қонеъ шудан ба миқдори ками чиз, хурсанд ва розӣ будан ба он чи ҳаст; б) басанда ва кофӣ шумурдан чизеро, кифоя донистан кореро, иктифо кардан ба чизе; **қаноат ҳосил кардан (намудан)** а) қонеъ (ризоманд) шудан; б) боварӣ пайдо кардан, итминон ҳосил кардан, мутмаин шудан; **дар курсии қаноат нишастан** *киноя аз* қаноат ҳосил кардан, қонеъ шудан; боварӣ пайдо кардан; **қаноат кунон(и)дани ҳавас ва шавқи** *касе* ба амал баровардан ё иҷро кардани шавқу ҳаваси касе; мувофиқ омадани чизе ба шавқу ҳаваси касе.

**ҚАНОАТБАХШ** قناعت‌بخش 1. он чи тарафи дахлдорро розӣ карда метавонад, қонеъкунанда: **тафсилоти қаноатбахш, қаноатбахш кор кардан, кореро қаноатбахш ҳисоб кардан; ҷавоби қаноатбахш** ҷавобе, ки суолдиҳандаро қонеъ ва розӣ кунонида метавонад. 2. пасттарин баҳои мусбат ба дониши мактабиён аст, ки ифодаи рақамии он адади 3 мебошад.

**ҚАНОАТБАХШАНДА** قناعت‌بخشنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **қаноат бахшидан**; қонеъсозанда.

**ҚАНОАТБАХШО** قناعت‌بخشا *сифати феълии замони ҳозира аз* **қаноат бахшидан**; чизе ё касе, ки боиси қаноатмандӣ аст, қонеъкунанда.

**ҚАНОАТКОР** قناعت‌کار 1. қонеъшаванда ба он чи ҳаст; розӣ ва мамнун аз он чи дастрас аст. 2. сарфаҷӯй.

**ҚАНОАТКОРОНА** قناعت‌کارانه бо қаноат ба чизи андак, бо чизи кам қонеъ ва розӣ шуда; **қаноат кунон(и)дан** а) *тарзи бавоситаи* **қаноат кардан**; қонеъ кардан, розӣ кунонидан, ризоманд намудан; б) бовар кунонидан, мутмаин сохтан.

**ҚАНОАТМАНД** **قناعت‌مند** қонеъ, розӣ, хушнуд аз он чи ҳаст.

**ҚАНОАТМАНДӢ** **قناعت‌مندی** қаноатманд будан, қонеъ будан, розигӣ ва хушнудӣ аз коре, кофӣ ва басанда донистан коре ё чизеро; **бо қаноатмандӣ** хушнудона.

**ҚАНОАТМАНДОНА** **قناعت‌مندانه** бо қаноатмандӣ, бо розигӣ ва хушнудӣ, ризоятмандона, бо хушнудӣ ва ризоят; **бо камоли қаноатмандӣ** бо ниҳояти хушнудӣ.

**ҚАНОАТПЕША** **قناعت‌پیشه** он ки қаноатро пеша ва шуғли худ қарор диҳад; қонеъ, хурсанд; розӣ ба чизе, ки муяссар гардад.

**ҚАНОАТТАЛАБӢ** **قناعت‌طلبی** талабгори қонеъ гардондани даъвову хоҳиш будан, қаноатхоҳӣ.

**ҚАНОР** *т.* **قنار** халтаи аз ҷувол калон, ки дар он пахта, коҳ ва дигар чизҳои сабук меандозанд: **қанори пахта; қанор кардан** дар қанор ҷой кардан, ба қанор андохтан; **бе қанор кашондан (-и пахта)** тарзи дар қанорҳо ҷо накарда якбора аз хирманҷо ба мошин бор карда кашондан (-и пахта); **қанор-қанор ваъда додан** ваъдаи зиёд додан.

**ҚАНОРА** *а.* **قناره** 1. чӯб ё оҳане, ки ба он меххои дароз ва чангакҳо зада шудааст ва қассобҳо дар он гӯштро меовезанд. 2. *кит.* дӯкони қассобӣ.

**ҚАНОТ** I **قنات** 1. *ниг.* **бол**. 2. қисми паҳлуии иморат, ҳавлӣ *ва г.:* **қаноти рости бино, қаноти чапи ҳавлӣ**. 3. *ҳ.* тарафи рост ё чапи саф ё мавқеи қисми низомӣ, фланг; **қанот баровардан** а) падид омадани болу пар дар парандагон *ва г.*; б) қобилияти парвоз пайдо кардан; **қанот кушодан** болу пар паҳн карда, омодаи парвоз шудан; парвоз кардан, паридан; **(дар) зери қаноти** *касе* дар паноҳи касе, дар ҳимояи касе; **ба зери қаноти(таги)** *касе* **даромадан** а) дастёру мададгори касе шудан; б) дар ҳимояи касе қарор гирифтан, ба касе паноҳанда шудан; **ба зери қанот гирифтан** ба касе пушту паноҳ шудан; ҳомӣ ва парастори касе шудан; **зери қанот кардан** *ниг.* **ба (дар) зери қанот гирифтан; қаноти** *касе* **шикастан** оҷизу нотавон шудани касе (*мисли мурғи беболу пар*).

**ҚАНОТ** II *а.* **قنات** *ниг.* **корез**.

**ҚАНОТАК** **قناتک** *шакли тасғир ва навозишии* **қанот; қанотак задан** болафшонӣ кардан.

**ҚАНОТДОР** **قنات‌دار** дорои қанот, болдор: **киштии қанотдори зериобӣ**.

**ҚАНТАР** **قنتر** бе ему хошок ё алаф мондани чорво (*бештар оид ба асп*); **қантар кардан** асп, хар ва дигар чорворо тавре бастан, ки даҳани он ба хӯрок нарасад; **ба қантар истодан** дам гирифта, хунук шуда истодани асп баъд аз давидан ё пойга; **қантар карда гаштан** *гуфт.*, *маҷ.* бекор, дам гирифта бо кори муфид машғул нашуда рӯз гузаронидан.

**ҚАНТАРА** *а.* **قنطره** пули овеза, ки барои гузоштан аз болои дарё ва наҳрҳои калон месозанд.

**ҚАНТАРАК** **قنطرک** қисми болоии бинӣ, ҷои борики устухони бинӣ.

**ҚАНТАРӢ** **قنطری** 1. *мансуб ба* **қантар**; қантар шуда; **аспи қантарӣ** аспи савории дам гирифта. 2. лаҷоми махсусе, ки ба асп мезананд, то ба хӯрок хӯрдани он монеъ шавад; **лаҷоми қантарӣ** лаҷоми махсус барои ба қантар бастани асп ва барзагов.

**ҚАНТУ** *т.* **قنتو** *гуфт.* рӯ ба рӯ кардан; **ба қанту** рӯ ба рӯи ҳам; бо ҳам.

**ҚАНЧИҒ//ҚАНЧИҚ** *т.* **قنچیغ//قنچیق** 1. саги мода. 2. дар мавриди дашном нисбат ба зани бадрафтор гуфта мешавад.

**ҚАПИДА** **قپیده** *сифати феълии замони гузашта аз* **қапидан**; дастгиркарда, бадастафтода; **қапида гирифтан** дошта гирифтан, ба даст афтондан, даст гирифтан.

**ҚАПИДАН** **قپیدن** *гуфт.* 1. чизеро ба чолокӣ дошта гирифтан; бо даст гирифтан, чизеро бо даст доштан; аз дасти касе доштан. 2. *маҷ.* дастгир кардан; боздошт кардан; **домани** *касеро* **қапидан** *ниг.* **домани** *касеро* **гирифтан**.

**ҚАПОНДАН** **قپاندن** *тарзи бавоситаи* **қапидан**; чизеро ба дасти касе додан (гузоштан); дастгир кунондан, дошта додан.

**ҚАППАК** **قپّک** *гуфт.* 1. *ниг.* **қапқон**. 2. чангаки либосовезӣ.

**ҚАПЧУҚ** *т.* **قپچوق** пулдони асосан чармӣ барои дар киса ё бағал нигоҳ доштани пул, ҳамён.

**ҚАПҚОН** *т.* قپقان *ниг.* **дом**.

**ҚАРАБОӢ** *т.* قربائی *гуфт.* 1. сирдор, эмаландуда: **табақи қарабоӣ**, **чойники қарабоӣ**. 2. чойники филизӣ.

**ҚАРАВУЛ** *т.* قرول 1. *ниг.* **қаровул**. 2. *нидо* "вой дод!"

**ҚАРАВУЛАК** قرولک *ниг.* **қаровулак**.

**ҚАРАВУЛӢ** قرولی *ниг.* **қаровулӣ**.

**ҚАРАВУЛХОНА** قرولخانه *ниг.* **қаровулхона**.

**ҚАРҒА** *т.* قرغه *гуфт.* калзоғ, зоғи ало.

**ҚАРАҒАЙ** *т.* قرغی дарахти коҷ, санавбар.

**ҚАРАҒАЙЗОР** قرغیزار ҷое, ки дарахти зиёди қарағай рӯидааст.

**ҚАРАҒОЧ** *т.* قرغاچ *гуфт.*, *ниг.* **қайрағоч**.

**ҚАРАҚОТ** *т.* قرقات зирк, барбарис.

**ҚАРАҚЧӢ** *т.* قرقچی роҳзан; **дуздро қарақчӣ задааст** (*зарб.*) моли дуздӣ ба дузданда насиб намекунад; моли ҳаром ба ҳаром мебарояд.

**ҚАРАҚУШ** *т.* قرقوش *гуфт.* 1. уқоби сиёҳ. 2. аспи сиёҳи даванд, аспи сиёҳмушкини бодпо.

**ҚАРАНФУЛ** *ҳ.* قرنفل растании буттагии полизӣ, ки ҳосили он пас аз расида сурх шудан таъми тунду тез дорад; тару хушки онро ба таом меандозанд ва хушконидаашро кӯфта, чун мурч ба рӯи хӯрок мепошанд; **қаламфури булғорӣ** навъи калон-калон ва таъми тунд надоштаи қаламфур, ки ба даруни он гӯшти қима, биринҷ, пиёз *ва г.* андохта, дӯлма мепазанд.

**ҚАРЗ** *а.* قرض 1. пул ё чизе, ки ба шарти дар муддати муайян гардонда додан аз касе гирифта мешавад: **қарз гирифтан, қарз додан**. 2. *маҷ.* вазифае, ки иҷрои он зарур аст, дайн: **қарзи инсонӣ, қарзи фарзандӣ, қарзи шаҳрвандӣ, қарзи худ донистан; қарзи дарозмуддат** қарзе, ки муддати пардохташ тӯлонӣ мебошад; **қарзи кӯтоҳмуддат** қарзе, ки барои дар андак вақт баргардонидан гирифта ё дода мешавад; **қарзи ҳасана** қарзи бесуд (бефоиз), ки бе ягон тамаъ, бо мақсади мадад ва хайрхоҳӣ дода шудааст; **қарзу қабола (қавола)** додугирифт; **ба қарз** ба тариқи қарз: **ба қарз гирифтан, ба қарз додан; қарз доштан** қарздор будан аз касе; **қарз кардан** чизе ё маблағеро аз касе ба қарз гирифтан; **қарз пурсидан** қарз хостан, хоҳиши қарз додани касеро кардан; **қарз (-и худ)ро адо кардан** а) маблағи ба қарз гирифташудаdo пардохта тамом кардан; б) *маҷ.* вазифа ва ӯҳдадории худро ба ҷо овардан; **қарзи худро кандан** (**баробар кардан)** қарзи худро пардохта тамом кардан, аз қарз халос шудан; қарзро пардохтан; **қарз дар гардан** (**-и** *касе*) **мондан** қарзи худро адо накардан, қарздор мондан; **ба қарз ғӯтидан** маблағи зиёде қарздор будан, бисёр қарз доштан; **қарзу қавола карда** *гуфт.* аз ину аз он қарз гирифта; ба зорию илтиҷо аз чанд кас қарз гирифта; бо қарзҳои зиёд; **қарзи бандагиро адо кардан** мурдан, фавтидан; **қарз ба қиёмат намондан** қарзи худро адо карда (пардохта) мурдани касе; баъди мурдани касе пардохта шудани қарзи вай аз тарафи ворисонаш.

**ҚАРЗА** قرضه *ниг.* **қарз**.

**ҚАРЗБАРДОР** قرض‌بردار 1. он ки ба рӯзгузаронӣ тавассути васоили қарзӣ одат кардааст. 2. шахсе, ки қарзи наздиконашро ба зимма мегирад.

**ҚАРЗГИР** قرض‌گیر он ки аз дигаре қарз мегирад, вомгир.

**ҚАРЗГИРАНДА** قرض‌گیرنده *сифати феълии замони ҳозира* аз **қарз гирифтан**; он ки аз касе қарз мегирад, вомгиранда.

**ҚАРЗГИРӢ** قرض‌گیری 1. аз касе ё муассисаи бонкӣ қарз гирифтан, вомгирӣ. 2. *збш.* аз забони дигар иқтибос ва ба орият гирифтани вожаҳо.

**ҚАРЗДИҲАНДА** قرض‌دهنده *сифати феълии замони ҳозира* аз **қарз додан**; он ки ба касе қарз медиҳад, вомдиҳанда.

**ҚАРЗДИҲӢ** قرض‌دهی *исми амал аз* **қарз додан**; ба ихтиёри касе ба қарз гузоштани чизе ё пуле.

**ҚАРЗДОР** قرضدار он ки аз касе қарз гирифтааст, вомдор, мадюн: **қарздор кардан** *касеро*, **қарздор шудан** *аз касе*; **қарздор будан аз** *касе* а) аз касе қарз доштан; б) вазифадор будан барои баргардонидани некиҳои касе.

**ҚАРЗДОРӢ** قرضداری қарздор будан, қарз доштан, вом доштан, мақрузӣ, мадюнӣ.

**ҚАРЗӢ** قرضی *мансуб ба* **қарз**.

**ҚАРЗМАНД** قرض‌مند *ниг.* **қарздор**.

**ҚАРЗМАНДӢ** قرض‌مندی *ниг.* **қарздорӣ**.

**ҚАРЗТАЛАБ** قرض‌طلب 1. он ки қарз мепурсад, он ки қарз гирифтан мехоҳад. 2. касе, ки қарзи додаашро аз қарздор талаб мекунад.

**ҚАРЗХОҲ** قرض‌خواه *ниг.* **қарзталаб**.

**ҚАРИБ** *а.* قریب 1. наздик; **қариби**... наздик ба...; **аз қариби**... аз наздики..., дар наздики.... 2. наздик ба...; **қариб буд**... наздик буд, ки..., кам монда буд, ки... 3. тақрибан, тахминан: **қариб сад метр роҳ**. 4. *кит.* хеш, хешованд (*ба ин маъно бештар дар шакли ҷамъ меояд*): **қарибон**. 5. *адш.* яке аз баҳрҳои вазни арӯзи тоҷикӣ.

**ҚАРИБӢ** قریبی наздикӣ, наздик будан; **қарибии**... *гуфт.* наздикии..., наздик ба... *(ба ин маънӣ шакли дурусташ* **қариби**... *аст):* **қариби(ҳо)и бегоҳӣ, қариби(ҳо)и саҳар...; ба қарибӣ** а) ба наздикӣ, дар ояндаи наздик, дар рӯзҳои наздик; б) чанде пеш аз ин, дар гузаштаи наздик; в) ба тозагӣ, нав; **дар қарибии**... а) дар назди..., наздикии...; дар пеши...; б) наздик ба..., андак монда ба...: **дар қариби(ҳо)и пиронсолӣ; ба ин қарибӣ (қарибиҳо)** *ниг.* **ба қарибӣ; дар ин қарибӣ // дар он қариби(ҳо)** а) ба наздикӣ, дар вақтҳои наздик; б) чанде пеш (аз ин); дирӯзакак, ба тозагӣ; в) дар наздикӣ, дар он атроф; **то ба ин (ҳам) ин қариби(ҳо**) то чанде пеш аз ин, то дирӯзҳо.

**ҚАРИН** *а.* قرین 1. наздик; **дӯсти қарин** дӯсти наздик. 2. ҳамнишин, ҳамсӯҳбат, ҳамдаму ҳамнафас. 3. *кит.* мисл, монанд, ҳамто; баробар.

**ҚАРИНА** *а.* قرینه 1. *муаннаси* **қарин**. 2. аломат, нишона. 3. назир, монанд, мисл.

**ҚАРИНӢ** قرینی қарин будан, наздикӣ (*дар муносибат бо ҳамдигар*).

**ҚАРИҲА** *а.* قریحه табъ, табиати одамӣ; истеъдод.

**ҚАРИЯ//ҚАРЯ** *а.* قریه 1. деҳ, деҳа, қишлоқи нисбатан калон. 2. шаҳрча, шаҳрак.

**ҚАРК** *т.* قرق *гуфт.* 1. пардае иборат аз чирк ва хун, ки дар рӯи ҷароҳат пайдо мешавад, карахш, шух. 2. чирки бадан; **қарқ бастан** а) бо шух ва карахш пӯшида шудани рӯи ҷароҳат; б) ниҳоят чиркин шудан (-и бадан аз шустушӯ накардан).

**ҚАРҚБАСТА** قرق‌بسته *сифати феълии замони гузашта аз* **қарқ бастан**.

**ҚАРМАТИЯ** *а.* قرمطیه як шохаи фирқаи исмоилия дар ислом (асосгузораш Ҳамдони Қармат), ки шӯришҳои пайравони он бар зидди хилофати Аббосӣ (асрҳои IX-X) дар таърих машҳур аст.

**ҚАРМАТӢ** قرمطی пайрави мазҳаби қарматия.

**ҚАРН** I *а.* قرن 1. сада, аср, муддате, ки гоҳо 30 сол ва гоҳе 80-100 солро дар бар мегирифтааст. 2. даврон, замон, аҳд.

**ҚАРН** II *а.* قرن *кит.* шохи ҳайвон.

**ҚАРОБА** *а.* قرابه *кит.* 1 зарфи шишаӣ; зарфи об, обдон. 2. шишаи шароб, сурохӣ.

**ҚАРОБАКАШ** قرابه‌کش *кит.* **шаробхӯр**.

**ҚАРОБАПАРДОЗ** قرابه‌پرداز *ниг.* **қаробакаш**.

**ҚАРОБАТ** *а.* قرابت хешӣ, хешию таборӣ; наздикӣ; **қаробат доштан** хеш будан, нисбати хешовандӣ доштан.

**ҚАРОБОДИН** قرابادین (*шакли муарраби калимаи юнонии pharmokopya*) *кит., маҷ.* маҷмӯаи қоидаю дастурҳои таҳия кардани доруҳо.

**ҚАРОВУЛ** *т.* قراول 1. нигаҳбон, муҳофиз. 2. шахси мутасаддии дидбонӣ ва посдории ҷое; аскари навбатдор; **қаровули фахрӣ** дастаи аскарон, ки ба ифтихори шахсе саф мероянд; **қаровул гузоштан (мондан)** касеро ба посбонӣ гумоштан, касеро ба назорат ва дидбонӣ гузоштан; **қаровул истодан** дар посбонӣ истодан; назорат ва муроқибат кардан, дидбонӣ кардан; **қаровул шудан** вазифаи посбониро иҷро кардан; назорат ва муроқибат намудан (*аз болои касе*); **қаровулро иваз кардан** як посбони навбатдорро ба дигараш бадал кардан.

**ҚАРОВУЛАК** قراولک 1. чизи мехчамонанд ва амсоли он дар сари милаи аслиҳаи тирандозӣ, ки ба он нигоҳ карда, ба нишон мегиранд. 2. пӯк ё чизи дигари сабуки дар рӯи об шинокунандаи шаст ва тӯри моҳидорӣ, ки аз ҳаракати он моҳигир ба

шаст афтодан ё дар тӯр дармондани моҳиро мефаҳмад, ғаммозак, шиноварак.

**ҚАРОВУЛБЕГӢ** قراولبیگی *таър.* сардори посбонони дарбори амирони Бухоро.

**ҚАРОВУЛӢ** قراولی посбонӣ, дидбонӣ, назорат; **қаровулӣ кардан** посбонӣ кардан, муроқабат ва назорат кардан.

**ҚАРОВУЛХОНА** قراولخانه хонаи посбонон, посбонхона; хоначаи қаровулнишин.

**ҚАРОКУРТ** قراکرت ғунда, навъе аз ҳашароти заҳрдор.

**ҚАРОКӮЛӢ** قراکولی *мансуб ба* **ноҳияи Қарокӯл** (*дар вилояти Бухоро*), *ки пӯсти гӯсфандонаш шӯҳрати ҷаҳонӣ дорад*; **пӯсти қарокӯлӣ** пӯсти барраи навзоди гӯсфанди қарокӯлӣ; **телпаки қарокӯлӣ** телпаке, ки аз пӯсти гӯсфанди қарокӯлӣ дӯхта шудааст.

**ҚАРОКӮЛПАРВАРӢ** قراکولپروری соҳаи чорводорӣ, ки бо парвариши гӯсфандҳои зоти пӯсти қарокӯлидиҳанда машғул аст.

**ҚАРОҚАНДӢ** قراقندی яке аз навъҳои харбузаи маҳаллӣ.

**ҚАРОМУҒ** *т.* قراموغ *бот.* як навъ мағор, пӯпанаки заҳрноки ангалӣ дар растаниҳои ғалладонагӣ.

**ҚАРОР** *а.* قرار 1. ором; оромиш, осоиш; **қарор надоштан дар ҷое** а) ором набудан, собит набудан, дар ҳоли ҷунбиш ва ҳаракат будан; б) ором нагирифтан, дер наистодан дар ҷое; **қарор аз** *касе* **бурдан** ором осоиши касеро барҳам додан, касеро беқарор кардан; **қарору оромро аз даст додан** орому осоишро гум кардан, беқарору нороҳат шудан; **маҷоли қарор наёфтан** имкони ором гирифтан наёфтан; фурсати таваққуф наёфтан; **орому қарор надоштан** ором набудан, дар ҷунбишу ҳаракат будан. 2. сабр, тоқат, шикеб; **сабру қарор намондан** сабру тоқатро гум кардан, таҳаммулу бурдбориро аз даст додан. 3. аҳд, қавл, паймон; шарт; **қавлу қарор** *ниг.* **қавл**. 4. амр ё тасмиме, ки аз тарафи ҳукумат ё мақоми дигар бароварда шудааст; тасмиме, ки дар натиҷаи муҳокима ва музокираи масъалае қабул карда шудааст, қарордод, қатънома: **қарори қатъӣ, қарори маҷлис, қарори ҳукумат**, **қарори ҳайати мушовараи вазорат, қабули қарор, қарор баровардан, қарор баромадан; қарори суд** *ниг.* **ҳукм (-и суд)**. 5. азм, ирода, қасду ният оид ба коре, ки одам дар натиҷаи андешаву мулоҳиза ба он расидааст; **азму қарор** қасду нияти қатъӣ; **аз қарори худ гаштан** аз нияти худ гаштан; **қарор гирифтан** а) истодан, аз ҳаракат мондан, таваққуф кардан; б) оромидан, осудан, орамидан; в) ҷой гирифтан, сокин шудан, сукунат ихтиёр кардан; г) воқеъ шудан; **қарор додан** а) ҷой додан, ҷойгир кардан; б) муқаррар кардан, муайян намудан: **манбаи даромад қарор додан, тахаллус қарор додан, ҷоеро минбар қарор додан**; в) аҳд кардан; мақсад гузоштан; г) тасмим гирифтан; ба қароре омадан; ғ) ҳисоб кардан, шумурдан, донистан: **сукутро аломати ризо қарор додан; қарор ёфтан** а) *ниг.* **қарор гирифтан**; б) муқаррар карда шудан; в) ҳалли худро ёфтан, ҳал шудан; **қарор кардан** а) ором шудан, истодан; б) ором ёфтан, осудан; в) амр баровардан; г) тасмим гирифтан, ба қароре омадан, ба фикри қатъие омадан; азм кардан; ғ) байъ кардан, киро кардан; **қарор шуд, ки…** тасмим гирифта шуд, ки…, азм карда шуд, ки...; **ба ин қарор** ба ин тарз; ба таври зайл, ба тариқи зайл; **ба қарори зайл** ба тариқе, ки дар поён зикр хоҳад шуд, ба таври зайл; **бо (ба) як қарор** ба як тартиб; бо як маром, як сон; **қарор намондан** тобу тавон намондан, аз ҳол рафтан; **вазифаи худ қарор додан** дар назди худ вазифа гузоштан; кори худ ҳисобидан; **дили** *касе* **қарор гирифтан** дили касе ором гирифтан, хотири касе ҷамъ шудан, хотирҷамъ шудани касе; **дили** *касе* **қарор надоштан** беором (беқарор) будан; **маврид (***ё* **маҳалл)-и баҳс қарор додан** баҳс кардан дар бораи чизе; **мавриди истифода (баҳрабардорӣ) қарор гирифтан** истифода карда шудан, истифода бурда шудан аз чизе; **тӯъмаи оташ қарор додан** оташ задан ба чизе, сӯзондан чизеро; **ҳақ (ҳақиқат) дар (ба) ҷои худ қарор гирифтан** ҳақиқат барқарор шудан, ба субут расидан ва ғалаба кардани ҳақиқат; **ба худ қарор додан** қасди иҷрои techreро кардан; дар пеши худ вазифа гузоштан; **ба як қарор омадан** тасмим гирифтан; дар бораи чизе ё коре фикр карда, ба хулосае омадан; ба як фикр (-и қатъӣ) омадан.

**ҚАРОРБАХШ** قراربخش оромидиҳанда, оромбахш, оромкунанда.

**ҚАРОРГОҲ** قرارگاه ҷои ист, мақарр; маскан, манзил: **қароргоҳи президент, қароргоҳи марзбонон**.

**ҚАРОРДОД** قرارداد 1. қавлу қарор (*аҳду паймон*)-и ду ё чанд кас дар бораи коре, паймон, аҳднома; шартнома. 2. *ниг*. **қарор** 5.

**ҚАРОРДОДӢ** قراردادی *мансуб ба* **қарордод**; аз рӯи қарордод: **хизмати қарордодӣ**.

**ҚАРОРӢ** قراری 1. он ки аз хизмати касе бо шарту шароити муайяне истифода мебарад; мизоҷ. 2. муздур, ятим; **қарории дари** *касе* он ки барои анҷоми хизмати даргоҳе нигоҳ дошта мешавад; хизматгори хонаи касе; **қарорӣ кардан** касеро ба муддате ва музде киро кардан; **қарорӣ шудан** муздур шудан; хизматгор шудан; ҳамчун коргари кироя хизмати касеро кардан.

**ҚАРОРНАВИС** قرارنویس котибе, ки қарори маҷлисро менависад.

**ҚАРОСОН** قراسان *тиб*. карахту беҳис ё сиёҳ шуда пӯсидани ягон узв ё қисми бадан дар натиҷаи вайрон шудани гардиши хун, гангрена.

**ҚАРОХОНИЁН** قراخانیان *таър*. номи яке аз сулолаҳои турктабор.

**ҚАРС** I قرس 1. рӯймол, сарандоз, саргирак (*сарбанди занон*). 2. рӯймоли миёнбандии мардон.

**ҚАРС** II قرس *калимаи тақлиди овози* ба ҳам задани ду чиз; садои махсуси ба ҳам задани ангуштон ба ҳавои оҳанге, овози шикан-шикан.

**ҚАРСАК** قرسک ба ҳам задани ду кафи даст барои изҳори таҳсин ва табрик, кафкӯбӣ, чапак: **қарсаки ғулғуладор, мавҷи пурғуғулаи қарсакҳо; қарсак задан** кафкӯбӣ кардан, чапак задан; **қарсак аз ду даст мебарояд** (*мақ*.) бе ёрию ҳамкорӣ ҳеҷ кор буд намешавад, амалӣ шудани ҳар як кор ба ҳамкорию иттифоқ вобаста аст.

**ҚАРСАКЗАНӢ** قرسکزنی *исми амал аз* **қарсак задан**; кафкӯбӣ, чапакзанӣ.

**ҚАРСАКӢ** قرسکی *ниг*. **қарсак**.

**ҚАРСАС** قرسس *ниг*. **қарсос**.

**ҚАРСВОР** قرسوار матоъ ба қадри як қарс, рӯймол.

**ҚАРСӢ** قرسی *калимаи тақлиди овози* шикастани шоху танаи дарахт.

**ҚАРС-ҚАРС** قرس قرس *калимаи тақлиди овози* мукаррар ба ҳам расидани ду чиз ё шикастани шохи дарахте; қасар-қусур.

**ҚАРСОС** قرساس *калимаи тақлиди овози* тирандозӣ, сар додани мушак *ва г.*

**ҚАРСУҚУРС** قرسوقرس *калимаи тақлиди овози* тирпаронии паиҳам аз милтиқу таппонча.

**ҚАРТА** I *фр.* قرته 1. варақаҳои бозӣ бо холҳо ва суратҳои гуногунранг: **қарта кашидан, бо қарта фол дидан**. 2. як қитъаи замини корам.

**ҚАРТА** II *фр.* قرته сафҳаи патефон.

**ҚАРТАБОЗ** قرته‌باز он ки бо қарта қимор бозӣ мекунад.

**ҚАРТАБОЗӢ** قرته‌بازی қимор бо қарта: **қартабозӣ кардан**.

**ҚАРТАМОНАК** قرته‌مانک *гуфт*. дастгоҳи барқӣ барои шунавонидани қартаҳои патефон.

**ҚАРҲА** *а*. قرحه *кит*. захм, реш, ҷароҳат.

**ҚАРЧИҒАЙ** *т.* قرچیغی парандаи шикорӣ аз ҷинси боз, ки аз боз қадре хурдтар, лекин тезпар аст, қирғӣ.

**ҚАРЯ** قریه *ниг*. **қария**.

**ҚАСАБ** *а*. قصب 1. най, қамиш. 2. навъе матои нафис, ки аз катони мулоим ё аз абрешим бофта мешуд, беқасаб.

**ҚАСАБА** *а*. قصبه ободие, ки аз чанд деҳ ташкил ёфта бошад; шаҳрча, шаҳри майда.

**ҚАСАБПӮШ** قصب‌پوش он ки аз матои нарму нозуки беқасаб либос пӯшидааст; хушлибос.

**ҚАСАМ** *а*. قسم савганд: **қасам ба Худо, қасам ба рӯҳи..., қасам ба арвоҳи... қасам ба виҷдонам, ба Худо қасам, ба чашмонат қасам, ба ҷони... қасам, ба қасами худ содиқ мондан...; қасам додан** маҷбур ба қасамхӯрӣ кардан, савганд хӯрондан; *ниг*. **савганд (ёд кардан); қасам хӯрдан** савганд ба забон овардан барои бовар кунонидани касе ба коре; қавли қатъӣ

додан (*ба иҷрои коре*); **қасам шикастан** қасам ёд кардаву (қасам хӯрда) ба он вафо накардан.

**ҚАСАМЁДКУНӢ** قسم‌یادکنی *исми амал аз* **қасам ёд кардан**; маросими савганд ёд кардан (*дар қувваҳои мусаллаҳ ҳангоми қабули вазифаи сарварии кишвар ва г*); қасам хӯрдан.

**ҚАСАМЗАДА** قسم‌زده *сифати феълии замони гузашта аз* **қасам задан**; он ки ба дурӯғ савганд хӯрдааст.

**ҚАСАМӢ** قسمی *мансуб ба* **қасам**; **машварати суди қасамӣ** машварати суде (*дар баъзе давлатҳо*), ки аз тарафи халқ бо овоздиҳии озод интихоб шудааст ва барои аз рӯи адлу инсоф ҳукм баровардан ба қонуни асосӣ *ва г.* қасам хӯрдааст.

**ҚАСАР-ҚАСАР** قسرقسر *калимаи тақлиди овози* шикастани чӯбу тахта, шоххои дарахтон *ва г.*

**ҚАСАР-ҚУСУР** قسرقسور *калимаи тақлиди садои* тирпаронии пай дар пай, занозанӣ *ва г.*

**ҚАСАС** *а.* قصص *ҷ.* қисса; **қасасуланбиё** қиссаҳои пайғамбарон.

**ҚАСВАТ** *а.* قسوت *ниг.* **қасоват**.

**ҚАСД** *а.* قصد 1. азм, ният, мақсад. 2. нияти бад, суиқасд; **қасди бад** нияти бад, нияти бадкорӣ дар ҳаққи касе: **қасди бад доштан, қасди бад кардан** *ба касе*; **ба қасди**... а) бо мақсади..., бо нияти...; б) ба муқобили..., ба зидди..., алорағми...; **аз ғайри қасд** надониста, нафаҳмида, бе ягон нияти бад; **қасд кардан** а) ният кардан, азм кардан, дар пайи расидан ба мақсаде шудан; б) дар ҳаққи касе нияти бад доштан, бадӣ кардан ба касеро мақсади худ қарор додан; **қасд кардагӣ барин** гӯё қасдан (*ин тавр шуда истода бошад*); **қасд гирифтан** *гуфт.* интиқом гирифтан, қасос гирифтан; **қасд доштан** *ба касе гуфт.* ғараз доштан; **аз қасди худ гаштан** аз нияти иҷрои коре даст кашидан, сарфи назар кардан аз расидан ба мақсаде; **ба (ё дар) қасди коре афтодан** азми қавӣ кардан барои иҷрои коре; **ба қасди ҷони** *касе* **шудан // дар қасди ҷони** *касе* **будан // қасди ҷони** *касеро* **кардан** азм ва нияти куштани касеро кардан; суиқасд карданӣ шудан.

**ҚАСДАН** *а.* قصداً аз рӯи қасд, амдан, дидаю дониста, муғризона.

**ҚАСДДОР** قصددار он ки бо касе ғараз ва адовате дорад; ниқорталаб: **қасддор будан, қасддор шудан**.

**ҚАСИБ** *а.* قصیب либоси мулаввану рангоранг.

**ҚАСИДА** I *а.* قصیده *адш.* яке аз шаклҳои шеър, ки қофиябандиаш монанди ғазал аст, аз понздаҳ байт камтар набуда, бештар дар мадҳи касе ё чизе ё дар мавзӯъҳои фалсафӣ ва ахлоқӣ гуфта мешавад: **қасидаи баҳория, қасидаи зафар, қасидаи мадҳия, қасидаи фахрия, қасидаи хазония, қасидаи ҳаҷвия**.

**ҚАСИДА** II *а.* قصیده *д.* дуохони махсуси муллоҳо, ки дар табобати беморони рӯҳӣ истифода мебаранд.

**ҚАСИДАГӮЙ** قصیده‌گوی шоире, ки қасида сарояд, қасидасаро.

**ҚАСИДАГӮӢ** قصیده‌گوئی *ниг.* **қасидасароӣ**.

**ҚАСИДАСАРО(Й)** قصیده‌سرا(ی) шоири қасиданавис, нависандаи қасида.

**ҚАСИДАСАРОӢ** قصیده‌سرائی навиштани қасида, амали шоири қасидасаро(й).

**ҚАСИДАХОН** قصیده‌خوان 1. он ки ба хондани қасида машғул бошад; қасидасаро. 2. *д.* муллое, ки бо хондани дуоҳои махсус бо номи қасида ба табобати беморони руҳӣ машғул аст.

**ҚАСИДАХОНӢ** قصیده‌خوانی *д.* хондани дуоҳои махсус аз тарафи мулло барои табобати беморони руҳӣ.

**ҚАСИМ** *а.* قسیم *кит.* 1. тақсимкунанда. 2. шарик дар қисмат; шарик, ҳиссадор, анбоз.

**ҚАСИР** *а.* قصیر кӯтоҳ; *муқоб.* **тавил**.

**ҚАСҚОН** *т.* قسقان чанбар, давра, доира; доираи ғалбер, ордбез: **қасқони ғалбер**.

**ҚАСОВАТ** *а.* قساوت *кит.* сахтдилӣ, бераҳмӣ; ситамкорӣ, золимӣ.

**ҚАСОВАТОМЕЗ** قساوت‌آمیز бо сахтдилӣ, бо бераҳмӣ, ситамкорона.

**ҚАСОИД** *а.* قصاید *ҷ.* **қасида**.

**ҚАСОРАТ** *а.* قصارت *кит.* кӯтаҳӣ; норасоӣ.

**ҚАСОС** *а.* قصاص барои кори бади касе айни

ҳамон корро дар ҳаққи худи вай кардан, интиқом, ниқор; **қасос гирифтан (*ё* ситондан)** интиқом гирифтан; **оташи қасос афрӯхтан** *киноя аз* ба қасосгирӣ пардохтан, дар пайи интиқомгирӣ шудан.

**ҚАСОСГИР** قصاص‌گیر қасосгиранда, интиқомгиранда, ниқорҷӯ.

**ҚАСОСГИРАНДА** قصاص‌گیرنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **қасос гирифтан**; интиқомҷӯй, қасдгиранда.

**ҚАСОСГИРӢ** قصاص‌گیری *исми амал аз* **қасос гирифтан**; ниқоргирӣ, интиқомҷӯӣ: **василаи қасосгирӣ, яроқи қасосгирӣ, ба қасосгирӣ афтодан**.

**ҚАСР** I *а.* قصر кох, сарой; кӯшки подшоҳӣ; бинои олии пурҳашамат: чорабиниҳои: **қасри фарҳанг, қасри таърихӣ**; *ба тариқи истиора*: **қасри дилкушо, қасри нур, қасри саодат, қасри зулмро хароб кардан, қасри ситамро сарнагун кардан, ба қасри илму фан оташ задан, пойдор кардани қасри сулҳу амният**.

**ҚАСР** II *а.* قصر *кит.* кӯтоҳ кардан; кӯтоҳӣ, норасоӣ.

**ҚАСР** III *а.* قسر *кит.* ба коре водор кардан, ҷабр.

**ҚАССОБ** *а.* قصّاب 1. он ки гову гӯсфанд *ва г.* барои гӯшт мекушад, гӯштфурӯш. 2. *маҷ.* бераҳм, ҷаллод; **ба дасти қассоб гирифтор шудан** дар банди одами золиму ҷаллод афтодан; **гунҷишкро (*ё* чумчукро) кӣ кушад? қассоб!** (*зарб.*) корро бояд кордон кунад, ҷузъитарин корро ҳам бояд мутахассис иҷро кунад.

**ҚАССОБАК** قصّابک *зоол.* парандаи хурди ботлоқӣ, лойхӯрак

**ҚАССОБӢ** قصّابی 1. касбу кори қассоб: **қассобӣ кардан**; *мансуб ба* **қассоб: дӯкони қассобӣ, корди қассобӣ, кундаи қассобӣ**. 2. ҷои гӯштфурӯшӣ, дӯкони гӯштфурӯшӣ.

**ҚАССОБВОР** قصّاب‌وار мисли қассоб, монанди қассоб.

**ҚАССОБХОНА** قصّاب‌خانه ҷое, ки гову гӯсфанд *ва г.* мекушанд, саллоххона, кушишхона.

**ҚАССОМ** *а.* قسّام *кит.* 1. тақсимкунанда, қисматкунанда, бахшкунанда (*сифати Худо*). 2. бисёр қасамхӯранда.

**ҚАССОР** *а.* قصّار *кит.* ҷомашӯй, шустагар, гозур.

**ҚАССОС** *а.* قصّاص *кит.* қиссагӯй, қиссахон, афсонагӯй.

**ҚАТ** I *а.* قط 1. қабат, таҳ: **як қат ҷома**. 2. каҷ, хам; шикаста; **қати курта** ҷои таҳшуда хобидаи курта; чину ғиҷими курта; **пули қаташ нашикаста** *гуфт.* пули коғазии таҳаш вайроннашуда; *киноя аз* пули коғазии нав; **қату пат** сахт печу хамдор, ниҳоят каҷу килеб: **релсҳои қату патшуда**; **қат кардан** а) таҳ кардан, хам карда ба ҳам расонидани ду тарафи ягон чиз: **коғазро қат кардан, мактубро қат кардан**; б) хам кардан, дуто кардан (*миёнро*); в) печондан, барзадан, хам карда хобонидан (-и қисми поини курта, почаи изор *ва г.*); **қат шудан** а) хам шуда ба ҳам расидани ду тарафи ягон чиз; б) хамидан, дуто шудан (-и миён); хам шудан, каҷ шудан (-и кӯпрук); **пойҳоро қат кардан** зонуҳоро хам кардан, пойро дуқат кардан.

**ҚАТ** II *а.* قط буридани чизи сахте; **қалам қат кардан** бо корд бурида баровардани нӯги қалам.

**ҚАТАҒАН** *т.* قتغن манъ, *ниг.* **қадаған**; **қатаған кардан** сахт манъ кардан (*роҳро*); бастан, рафтуомадро манъ кардан (*мас., дар роҳе*).

**ҚАТАР-ҚАТАР** قتر قتر *калимаи тақлиди овози* ба ҳам расида гузаштан ё соиш хӯрдани чизҳои сахт.

**ҚАТЕЪ** *а.* قطیع *кит.* қатъ кардашуда, бурида.

**ҚАТИҚ** *т.* قتیق ҷурғоти обаш гирифташуда, мости ғафс; мост, ҷурғот; **қатиқ кардан** ба шир сафедӣ (*моя*) ҳамроҳ карда, мост (*ҷурғот*) тайёр кардан; **ба ҳар ош қатиқ шудан** ба ҳар кор ҳамроҳ шудан *(хоҳ дахлдор бошад, хоҳ бедахл)*.

**ҚАТИЛ** *а.* قتیل *кит.* кушташуда, мақтул.

**ҚАТИМ** قتیم абрешими ҷӯшдодашудаи сафед.

**ҚАТИФА** قطیفه ҷомаи хоб; лӯнгӣ, матои пашмин, ки баъд аз ғусл баданро бо он пок мекунанд; шабпӯш.

**ҚАТӢ//КАТӢ** قتی//کتی *гуфт.* 1. ҳамроҳ, бо ҳам.

2. *пасв*. аз, ба сабаби...; **саҳар қатӣ** ҳангоми саҳар, саҳаргоҳон; **қатӣ кардан** а) омехтан, махлут кардани чизе бо чизе; б) ҳамроҳ кардан; **қатӣ шудан** *тарзи мафъулии* **қатӣ кардан**; а) ҳамроҳ шудан; унс гирифтан; б) дахолат кардан ба коре, ба гапе; **ҷонам қатӣ!** бо ҷону дил! бо майлу хоҳиши том; *муқ*. **ба чашм** (*дар мавриди розӣ будан бо хоҳише гуфта мешавад*).

**ҚАТЛ** *а.* قتل куштан, куштор: **қатлу тороҷ, қатлу ғорат, майдони қатл**, **ба қатл маҳкум шудан, ба қатл ҳукм кардан, ҳукми қатл баровардан; қатли ом** куштори яксараи ҳамаи мардум *(марду зан, пиру ҷавон, хурду калон)*: **аслиҳаи (яроқи) қатли ом, қатли ом кардан (намудан); қатл кардан (намудан)** куштан; **ба қатл расонидан** қатл кардан, куштан.

**ҚАТЛАМА** *т.* قتلمه навъи нони фатирмонанд, ки хамири тунуки равғандори қабат-қабатро дар андак равған мепазанд; чалпаки варақин.

**ҚАТЛГОҲ** قتلگاه ҷои куштани одамон, кушторҷой; ҷои кушта шудани касе, ҷои иҷрои ҳукми қатл.

**ҚАТОР** I *а.* قطار 1. хати ба тартиб ҷойгирифтаи чизҳои якхела; гурӯҳи одамон, чорпоён, мошинҳо *ва г.,* ки пайи ҳам ё паҳлӯи ҳам бо тартиб истодаанд ё воқеъ гаштаанд, саф, рад, рада, радиф: **қатори вагонҳо, қатори дарахтон, қатори ҳавлиҳо, қатори пешқадамон, қатори шермардон, панҷ-шаш қатор одамон, дар қатори якум нишастан** (*мас*., *дар театр*); **қатор(ҳо)и пахта** хатҳои ниҳоли пахта дар киштзор; **кори байни қаторҳои пахта** корҳои хишова, каланд кардан ва об додани пахтазор. 2. паҳлу ба паҳлу, паҳлуи ҳам ё паси ҳам ба тартиб (истода): **қатор бистар андохтан, қатор гузоштан** (-и аскарон), **қатор истода расм гирифтан, қатор нишастан, қатор хобидан, қатор чидан, қатор шинондани дарахтон, қатор истодани мошинҳо ...; қатори...** а) *ниг*. **дар қатори...;** б) баробари ..., ҳамроҳ бо...; **ба қатори... // дар қатори**... а) дар сафи..., дар радифи...; ба ҷумлаи...; **ба қатори калонсолон** (*коргарони соҳибихтисос, нависандагон*) **даромадан, ба қатори... гузаштан...**; б) дар байни.., дар миёни...; ҳамроҳ бо (*касе ё чизе*); **дар қатори дигарон (халқ)** дар қатори ҳама, баробари дигарон; монанди одамони дигар; **аз ин (ё он) қатор** аз ин ҷумла, аз ин гурӯҳ; **дар ин (ё он) қатор** дар ин ҷумла, дар он миён; ◊ **як қатор** а) дар як саф истода; б) чандин, якчанд; баъзе; **як қатор масъалаҳо (чораҳо, муваффақиятҳо), як қатор корхонаҳо (ноҳияҳо, мамлакатҳо); қатор-қатор** а) якчанд қатор шуда, як қатор аз паси қатори дигар; б) *маҷ*. чандин, якчанд; **қатор-қатор кардан** а) саф кашондан, саф додан; б) пайи ҳам гузоштан, дар як хат ё ҷое чида мондани чизе; **қатор карда савол додан** пайи ҳам савол додан, саволборон кардан; **қатор шудан** а) саф кашидан, саф оростан; паси сари ҳам ё паҳлӯ ба паҳлӯ бо тартиб истодан, пайи ҳам истодан (*дар навбат*); б) пайи ҳам чида шудан, пайи ҳам гузошта шудан; **ба қатор истодан** ба саф даромада истодан; ба навбат истодан; **як қатор** аз як сар; саросар, беистисно; **аз қатор баромадан** аз ҷамъият дур шудан; *муқ*. **ба канор баромадан; аз қатор рафтан** вафот кардан, мурдан; *муқ*. **аз байн рафтан; ба қатори одам (ё мардум) даровардан** тарбия карда ба воя расондан, ба камол расондан; **ба қатори мардум даромадан** ба воя расидан, ба камол расидан; **дар як қатор гузоштан** баробар ҳисоб кардан.

**ҚАТОР** II *а.* قطار маҷмӯи вагонҳое, ки ба воситаи паровоз (локомотив) дар рӯи роҳи оҳан ҳаракат мекунад, поезд (*гоҳо* **қатори роҳи оҳан** *ҳам ба ин маъно кор фармуда мешавад*): **қатори боркаш, қатор**и **мусофирбар, қатори тезгард, қатори Душанбе-Конибодом**.

**ҚАТОРА** I *а.* قطاره девораи чӯбин дар гирди боғ ва полиз, панҷарадевор, чапарак, чиғ, тавора.

**ҚАТОРА** II *а.* قطاره *ниг.* **қатор** II.

**ҚАТОРАК** قطارک 1. *гуфт., ниг*. **қатор** I. 2. яке аз навъҳои табл ва нақора.

**ҚАТОРБАСТ** قطاربست 1. пайи ҳам бо якдигар бастaшуда. 2. галаи дум ба дум басташудаи аспон ё шутурон.

**ҚАТОРБЕД** قطاربید дарахтони дар як радиф

шинондашудаи бед.

**ҚАТОРВАЗНА** قطاروزنه тасмаи чармини дар китф овезон ё дар миён басташаванда, ки барои ҳар як тири милтиқ хоначаҳо дорад, тасма-тирдон.

**ҚАТОРӢ** قطاری 1. муқаррарӣ, одӣ: **коргари қаторӣ; аскари қаторӣ** хизматчии рутбаи аз поён охирини қувваҳои низомӣ. 2. қаториҳо, одамони одӣ, омиён.

**ҚАТОРКӮҲ** قطارکوه *ҷугр.* кӯҳҳои занҷирбанд қаторшуда, силсилакӯҳ: **қаторкӯҳи Зарафшон, қаторкӯҳи Ҳисор**...

**ҚАТОРМЕХ** قطارمیخ меххои қатор кӯфташуда (*мас., ба девор*).

**ҚАТРА** *а.* قطره чакра: **қатраи ашк, қатраи борон, қатраҳои оби чашм, қатраи шабнам, як қатра, ду-се қатра; қатрае** а) як чакра; б) *киноя аз* каме, андаке; ҳеҷ; **қатра-қатра** а) чакра-чакра, як чакра-як чакра; б) *маҷ.* **кам-кам, андак-андак; ба миқдори бисёр кам; қатра-қатра ҷамъ гардад в-он гаҳе дарё шавад** (*зарб.*); **то қатраи охирин** то чакраи охирин, ягон қатра намонда; то тамоман ба охир расидани чизе; **як қатра** а) як чакра, қатрае; б) *маҷ.* андаке, каме; миқдори ночиз; **қатрае аз дарё (*ё* баҳр)** андаке аз бисёр; **қатрае хун нарехта** бе ягон хунрезӣ; накушта; **ду қатра об барин** ду чиз ё шахси ба куллӣ ба ҳам монанд; айнан; **то қатраи хун дар бадан ҳаст** то нафаси охирин, то зинда будан.

**ҚАТРАБОРОН** قطره‌باران 1. бороне, ки бо қатраҳои калон меборад. 2. *бот.* номи гиёҳест, ки гулҳои қатори сафеду зард дорад. 3. *маҷ.* дандонҳои сафеди дона-дона, ки зич ва ҳамвор бари ҳам омадаанд.

**ҚАТРАГӢ** قطره‌گی *мансуб ба* **қатра**; ҳолати қатрагии модда, ҳолати дар шакли қатраҳо воқеъшудаи модда.

**ҚАТРАДУЗД** قطره‌دزد *кит., киноя аз* абр.

**ҚАТРАЗАН** قطره‌زن 1. *кит.* даванда, бо суръати тез даванда. 2. *киноя аз* ҳарзагард ва тангзарф, ки дар ҷое қарор намегирад. 3. *маҷ.* пайк, номарасон.

**ҚАТРАЗАРФ** قطره‌ظرف 1. *кит.* он чи ки зарфияташ кам аст, камзарф. 2. *маҷ.* ҳарзагард, камҳавсала; холӣ аз ақлу илм.

**ҚАТРАРЕЗ** قطره‌ریز *тиб.* шишаи махсуси даҳонтанг барои қатра-қатра гузаронидани доруи обакӣ ба бадани бемор.

**ҚАТРАФИШОН** قطره‌فشان **:қатрафишон шудан** *кит.* тез рафтан, шитофтан, давидан.

**ҚАТРАЧАКОН** قطره‌چکان *тиб.* милаи шишагии махсус барои чакра чаконидан, чакрачакон, чакрарез (пипетка).

**ҚАТРАШУМОР** قطره‌شمار *ниг.* **қатрачакон**.

**ҚАТРАШУМУР** قطره‌شمر *ниг.* **қатрачакон**.

**ҚАТРОН** *а.* قطران 1. шираи часпак ва равғанмонанди сиёҳе, ки аз чӯби дарахтони санавбар, ар-ар ва ангишт мегиранд ва дар муолиҷаи касалиҳои пӯст, ба кор меравад; **қатрони нефт** қир; **қатрон кардан** шуста обашро покиза чакондани чизе. 2. *киноя аз* **сиёҳӣ**, ранги сиёҳ.

**ҚАТРОНӢ** قطرانی 1. *мансуб ба* **қатрон**. 2. *маҷ.* сиёҳи сиёҳ, сип-сиёҳ (*мас., мӯй*).

**ҚАТРОНКАШӢ** قطرانکشی ҷое, ки аз чӯбҳо қатрон истеҳсол мешавад: **корхонаи қатронкашӣ**.

**ҚАТРОНМОЛИДА** قطرانمالیده чизе, ки ба хотири напӯсидан ва аз зиёни ҳашарот эмин доштан қир, қатрон молида мешавад.

**ҚАТРОНМОЛӢ** قطرانمالی молидани қатрони нафт ба қаиқу киштӣ *ва ғ.* барои нагузаронидани об ва муҳофизат аз занг задан: **коргоҳи қатронмолӣ**.

**ҚАТТ** *а.* قط *ниг.* **қат** II.

**ҚАТТОЛ** *а.* قتّال 1. бисёркушанда, бисёр қатлкунанда; қотил. 2. *маҷ.* хунхор, бераҳм; **душмани қаттол** душмани ашаддӣ. 3. марговар, маҳвсозанда: **заҳри қаттол** заҳри ҷо ба ҷо кушанда.

**ҚАТШУДА** قطشده *сифати феълии замони гузашта аз* **қат шудан**; хамида, қаҷшуда: **нӯги чоруқи ба боло қатшуда**.

**ҚАТЪ** *а.* قطع 1. буридан, кандан; ҷудо кардан. 2. андозаи муайяни буриши коғаз (формат); **қатъи алоқа (кардан)** алоқаро кандан, тарки робита кардан; **қатъ кардан (намудан)** а) буридан, кандан; б) бас кардан, хотима додан (*ба коре*), аз байн бурдан (*муносибат ё*

*муомиларо*); **қатъ шудан (гардидан, гаштан)** а) бурида шудан, канда шудан; бас шудан (-и гуфтугӯ, сӯҳбат...); б) хомӯш шудан (-и овози чизе, садои мусиқӣ...); **корро қатъ кардан** корро бас кардан, аз кор бозистодан; **қатъи назар аз**... сарфи назар аз..., бо вуҷуди...; **риштаи хаёл(от)и** *касеро* **қатъ кардан (намудан)** боиси бурида шудани андешаронии касе шудан, хаёлоти касеро халалдор кардан; **хомӯширо қатъ кардан** хомӯширо халалдор (вайрон) кардан, ба хомӯшӣ хотима додан.

**ҚАТЪАН** *а.* قطعاً *ниг.* **қатъиян**.

**ҚАТЪИЯН** *а.* قطعياً 1. ба таври қатъӣ, қотеона; тамоман: **қатъиян инкор кардан, қатъиян манъ кардан, қатъиян муқобил баромадан, қатъиян риоя накардан**. 2. ҳеҷ, асло, ҳаргиз: **қатъиян итоат накардан, қатъиян лаб накушодан**.

**ҚАТЪИЯТ** *а.* قطعيت 1. қатъӣ будан, яқин будан, ҳатмӣ будан. 2. қотеият, сахтиродагӣ, устувории бочӯрръатона дар азму ирода ё фикру ақидаи худ; **бо қатъият** қотеона, бо устуворию матонат.

**ҚАТЪӢ** *а.* قطعی яқин, аниқ; ҳатмӣ: **қавли мо қатъист, иҷрои ин қонун қатъист; ба сурати қатъӣ** а) *ниг.* **ба таври қатъӣ**; б) тамоман, ба куллӣ; қотеона; **ба таври қатъӣ // ба тарзи қатъӣ** ба таври аниқ, яқинан; **ваъдаи қатъӣ** ваъдаи иҷрояш ҳатмӣ, қавли сахт; **далели қатъӣ** бурҳони қотеъ, далели бешаку шубҳа; **чораи қатъӣ** тадбири ҳатмӣ, чораи яқинан амалишаванда; **қарори қатъӣ** тасмими тағйирнопазир; фикри устувор; **ҷавоби қатъӣ** ҷавоби аниқ, ҷавоби дақиқ; **қатъӣ будан** а) ҳатмӣ будан; аниқ муайян будан (-и мӯҳлати иҷрои коре); б) устувор будан, мустаҳкам будан, сахт будан (-и азму иродаи касе); **азми қатъӣ** майлу хоҳиши сахт, азми ҷазм; **боварии қатъӣ** боварии том, эътимоди комил; **зарбаи қатъӣ** зарбаи сахт ва ҳалокатовар; **оҳанги қатъӣ** оҳанги ҷиддӣ (*бе ҳазл*); **қадами қатъӣ** қадами устувор; **қатъӣ рад кардан** ба куллӣ рад кардан, бо қатъият ҷавоби рад додан; **масъаларо қатъӣ гузоштан (***ё* **қатъӣ карда мондан)** масъаларо кӯндаланг ба миён гузоштан.

**ҚАТЪНОМА** قطعنامه қарори хаттии иштирокдорони ҷаласа, анҷуман ё гирдиҳамоӣ, ки оид ба ҳалли масъалае қабул карда шудааст.

**ҚАФАС** *ю.* قفس 1. хоначаи аз химча ва симу ресмон бофта ва ё аз чӯбу оҳан панҷарашакл сохташуда барои нигоҳ доштани парандагон ва ҳайвонот. 2. *маҷ.* банд, ҳабс.

**ҚАФАСА** قفسه **:қафасаи сина** *тиб.* қисми синагии қафасмонанди сутунмӯҳраи одам.

**ҚАФАСБОФ** قفس‌باف он ки қафас мебофад, қафассоз.

**ҚАФАСБОФӢ** قفس‌بافی амал ва шуғли қафасбоф; ҷой ва маҳали бофтани қафас.

**ҚАФАСӢ** قفسی *мансуб ба* **қафас**; дар қафас буда; **мурғи қафасӣ** мурғи дар қафас.

**ҚАФАССОЗ** قفس‌ساز он ки қафас месозад, қафасбоф.

**ҚАФИЗ** *а.* قفیز *кит.* паймонаи ғаллабаркашӣ; паймона.

**ҚАФҚОЗӢ** قفقازی *мансуб ба* **Қафқоз**.

**ҚАФО** *а.* قفا 1. пушти гардан, паси сар. 2. умуман пушт, пас, ақиб; пай, дунбол; **қафои расм** пушти расм, тарафи холии акс; **қафои саҳна** паси парда (*дар театр*); **қафои теппа** тарафи пушти теппа, паси теппа; **дари қафо** дари воқеъ дар ақиб; дари партов; **аз ҳама қафо** аз ҳама охир; **аз қафо** аз пас, аз дунбол; **аз қафои**... а) аз пушти..., аз ақиби...; аз пайи..., аз дунболи...; б) баъди..., баъд аз..., пас аз...; **ба қафо** ба тарафи ақиб, ба пас; ақибнокӣ, пуштнокӣ; **ба қафо афтодан, ба қафо нигаристан, қадаме ба қафо гузоштан; ба қафои**... а) ба пушти (худ), ба паси (худ); б) дар паси (сар); ба пушти (сар); **қафо афтодан** *ниг.* **қафо мондан** (а, б); **қафо гаштан** а) ба ақиб гаштан, баргаштан; б) ақибнишинӣ кардан, ақиб рафтан; **қафо мондан** а) аз коре ё чизе ақиб мондан; б) ба таъхир мондан, дер сар шудан(-и кишт); в) суст ҳаракат карда вақтро кам нишон додани соат; **қафо партофтан** иҷрои кореро ба таъхир андохтан; кореро кашол додан; қафо РАФтан ба ақиб рафтан, қафо гаштан; **пешу қафо кардан** ба пешу пас гузоштан, пасу пеш бурдан; **худро қафо кашидан** худро ба ақиб гирифтан, ақибнокӣ рафтан; **ҷоеро қафо гузоштан** ҷоеро паси сар кардан, аз маҳалле гузаштан;

**аз қафои** *касе* **афтодан** касеро таъқиб кардан; аз пайи касе гаштан (*бо ягон қасди бад*); **аз қафои** *касе* **гаштан** а) аз паси касе шилқин шуда гаштан (*то расидан ба мақсаде*); б) касеро таъқиб кардан; **аз қафои** *касе* **гиристан (***ё* **гиря кардан)** дар рафтани (ё гуселонидани) касе гиря кардан; **аз қафои** *чизе* **давидан** дар ҳусули чизе такудав кардан; дар ҷустуҷӯи чизе сарсон шудан; **аз қафои коре рафтан** аз пайи коре шудан, пушти кори худ рафтан; **аз дарс қафо мондан** а) ба дарс дер кардан, ба машғулият таъхир карда омадан; б) сустӣ кардан дар омӯзиши маводи дарсҳо; **ба қафо гаштан** ба ақиб рӯй гардондан, қафо гаштан, баргаштан; **ба қафо гузоштан** гузашта рафтан аз ҷое, тай намудан; **ба қафо мондан** тай шудан, паси сар шудани ҷое; **дар қафо мондан** а) *ниг.* **қафо мондан** (а,б); б) тай шудан, паси сар шудани ҷое.

**ҚАФОГАРДӢ** قفاگردی *исми амал аз* **қафо гаштан**; қафо рафтан, ақибгардӣ.

**ҚАФОГИР** قفاگیر *кит., киноя аз* додхоҳ, мазлум, ситамдида; таъқибгардида, маҳдудшуда.

**ҚАФОГОҲ** قفاگاه *кит.* паси сар, пушти сар.

**ҚАФОКАШ** قفاکش *кит.* он ки ба пешравӣ мамониат мекунад; он ки корро ба ақиб мекашад.

**ҚАФОМОНДА** قفامانده *сифати феълии замони гузашта* аз **қафо мондан**; 1. ақибмонда, пасмонда (*дар иҷрои коре, дар тайи масофае*): **донишҷӯи қафомонда, талабаи қафомонда**. 2. *маҷ.* дар сатҳи пасти рушд қарордошта, рушду инкишофаш ба талаботи давру замон ҷавобгӯ набуда: **кишвари қафомонда, мамлакати қафомонда; соҳаи қафомонда** соҳаи хуб инкишофнаёфта; **шахси аз ҳаёт қафомонда** одами бо ҳаёти ҷомеа баробар пешнарафта, шахси ҷаҳонбиниаш кӯҳна.

**ҚАФОМОНӢ** قفامانی *исми амал аз* **қафо мондан**; ақибмонӣ, пас мондан, ақиб мондан (*дар коре аз дигарон*): **аз қафомонӣ баромадан**.

**ҚАФОНИШИН** قفانشین 1. дар ҷойҳои қатори ақиб нишаста. 2. муқими ақибгоҳ.

**ҚАФОНОКӢ** قفاناکی 1. пас-пас, ақибнокӣ, паснокӣ; **қафонокӣ рафтан** паснокӣ рафтан. 2. пуштнокӣ, бо пушт: **қафонокӣ афтидан**.

**ҚАФОРАВӢ** قفاروی пасравӣ; *муқоб.* **пешравӣ**.

**ҚАФОХОРА** قفاخواره *кит.* он ки бисёр шаттаю шаллоқ мехӯрад, шаттахӯр.

**ҚАФОХОРАГӢ** قفاخوارگی *кит.* шаттахӯрӣ, шаппотӣ хӯрдан, калтак хӯрдан.

**ҚАФОХӮРДА** قفاخورده *кит.* шаттахӯрдагӣ, шаллоқхӯрда, калтакхӯрда.

**ҚАҲБА** *а.* قحبه *кит.* 1. пирзан, аҷуза. 2. зани сабукпо, фоҳиша.

**ҚАҲВА** *а.* قهوه 1. донаҳои (тухми) дарахти тропикие, ки онро дар оташ бирён карда, баъд кӯфта орд карда, истеъмол мекунанд. 2. нӯшидание, ки кӯфта ё хокаи қаҳваро дар об ҷӯшонда ё болояш оби ҷӯш рехта, ба он шир ва шакар омехта ва гоҳе бе инҳо мехӯранд; **қаҳваи сиёҳ** нӯшидании қаҳваи бешир.

**ҚАҲВАГӢ** قهوگی *ниг.* **қаҳвай**.

**ҚАҲВАГУН** قهوه‌گون *ниг.* **қаҳваранг**.

**ҚАҲВАДОН** قهوه‌دان зарф барои қаҳва, қуттии қаҳва.

**ҚАҲВАЙ** قهوه‌ای 1. аз қаҳва тайёркардашуда; қаҳвадор. 2. *ниг.* **қаҳваранг**.

**ҚАҲВАНӮШӢ** قهوه‌نوشی *исми амал аз* **қаҳва нӯшидан**: **қаҳванӯшӣ кардан**.

**ҚАҲВАОРДКУНАК** قهوه‌آردکنک оси дастӣ барои кӯфта орд кардани донаҳои қаҳва.

**ҚАҲВАРАНГ** قهوه‌رنگ ба ранги донаи қаҳва, сурхи сиёҳтоб, қаҳвагӣ, қаҳвагун: **мӯи қаҳваранг, пӯсти қаҳваранг**.

**ҚАҲВАРЕЗ** قهوه‌ریز қаҳваҷӯш ё зарфе, ки аз он ба пиёла қаҳва резанд.

**ҚАҲВАФУРӮШӢ** قهوه‌فروشی амали фурӯхтани қаҳва, фурӯхтани қаҳва.

**ҚАҲВАХОНА** قهوه‌خانه муассисаи хӯроки умумии аз тарабхона хурдтар, ки дар он қаҳваю чой дам карда, газакҳои гуногун тайёр карда, мефурӯшанд.

**ҚАҲВАХӮРӢ** قهوه‌خوری *ниг.* **қаҳванӯшӣ**.

**ҚАҲВАҶӮШ** قهوه‌جوش *ниг.* **қаҳваҷӯшонак**.

**ҚАҲВАҶӮШОНАК** قهوه‌جوشانک зарфи махсуси филизӣ барои ҷӯшондани қаҳва.

**ҚАҲИСТОН** قهستان *ниг.* **кӯҳистон**.

**ҚАҲҚАРО** *а.* قهقرا *кит.* пас-пас рафтан, ақибнокӣ (қафонокӣ) рафтан.

**ҚАҲ-ҚАҲ** قه‌قه 1. *ниг.* **қоҳ-қоҳ; қаҳ-қаҳ задан** бо овози баланд хандидан. 2. *калимаи тақлиди овози* хониши кабк.

**ҚАҲҚАҲА** *а.* قهقهه 1. ханда бо овози хеле баланд, сахт хандидан. 2. хониши кабк, садои кабк:

**ҚАҲҚОС** قهقاس *ниг.* **қаҳ-қаҳ**.

**ҚАҲР** *а.* قهر 1. *кит.* ғалаба, ғолибият. 2. хашм, ғазаб; итоб: **қаҳру ғазаб, қаҳру ҷаҳл, қаҳру ситеза**. 3. тарки рафтуомад ва гуфтугӯ, ногапӣ бо касе; **аз қаҳр** аз хашм, аз ғазаб; **аз қаҳру ғазаб** аз ғояти хашму ғазаб; **ба қаҳр** *ниг.* **бо қаҳр**; дар болои хашму ғазаб, дар сари хашму ғазаб; **бо қаҳр** а) бо хашму ғазаб, аз рӯи ҷаҳлу ситеза; б) хашмгинона, ғазаболудона; **дар сари қаҳру ғазаб** дар болои хашму ғазаб, дар ҳолати ғазабнокӣ; **қаҳр кардан** а) хашмгин шудан, ғазабнок шудан; б) ҷаҳлу ситеза кардан; шӯридан, ошуфта шудан; эътироз кардан; в) тарки муошират кардан, ногап шудан ба касе; рӯй гардондан аз касе; **қаҳри** *касеро* **овардан** *тарзи бавоситаи* **қаҳри** *касе* **омадан** касеро хашмгин кардан, ҷаҳли касеро овардан; **қаҳри** *касе* **омадан** дар ғазаб шудан, хашмгин шудани касе; **аз** *касе* **қаҳр кардан** ранҷидан, хафа шудан; **ба қаҳр омадан** ба ғазаб омадан, хашмгин шудан; **ба қаҳр овардан** *тарзи бевоситаи* **ба қаҳр омадан** ба ғазаб овардан, хашмгин кардан, барангехтани хашми касе; **дар қаҳр будан** хашмгин будан, дар ғазаб будан, ғазабнок будан; **дар қаҳр шудан (гаштан)** ба ғазаб омадан, хашмгин шудан; оташин шудан; **қаҳри фалак** ҷаври замон; **қаҳри** *касе* **гирифтан** хашмнок шудан, дар ғазаб шудан; **қаҳри** *касе* **дар нӯги биниаш будан** одами зуд қаҳркунанда, қаҳргин, ба андак гапу коре бахашмоянда; **оташи қаҳри** *касе* **аланга задан** (*ё* забона гирифтан) шиддат гирифтани хашму ғазаби касе, сахт ба хашму ғазаб омадани касе; **аз қаҳр фуромадан** хашму ғазаби худро фурӯ нишондан; таскин ёфтан.

**ҚАҲРАМОН** I قهرمان 1. диловар, далер, паҳлавон. 2. шахсе, ки бо диловарию мардонагӣ ва фидокорию корнамоии худ шӯҳрат ёфтааст: **қаҳрамони ватан, қаҳрамони меҳнат**, **қаҳрамони халқи тоҷик**, **халқи қаҳрамон**, **ҷанговари қаҳрамон**, **се карат қаҳрамон**, **қаҳрамон шудан (гаштан)**; **шаҳри қаҳрамон** *ниг.* **қаҳрамоншаҳр**; **Қаҳрамони Тоҷикистон** унвони фахрӣ ва дараҷаи олии мукофотест, ки барои хизмати барҷаста дар соҳаҳои сиёсату иқтисодиёт, фарҳанг ва инкишофи илму фан аз тарафи ҳукумати ҷумҳурӣ дода мешавад. 3. иштироккунандаи асари бадеӣ; **қаҳрамони афсонавӣ** диловару паҳлавоне, ки дар бораи корнамоию шуҷоати ӯ афсонаҳо офарида шудаанд; **қаҳрамони лирикӣ** *адш.* шахсе, ки ашъори лирикӣ аз номи ӯ навишта шудааст.

**ҚАҲРАМОН** II قهرمان *кит.* 1. вакил ё амини дахлу харҷ. 2. масъули корҳо; хазинадор ва нигаҳдорандаи он чи дар тасарруфи ӯ бошад; корфармо.

**ҚАҲРАМОНВОР** قهرمانوار *ниг.* **қаҳрамонона**.

**ҚАҲРАМОНЗАН** قهرمانزن бонуи қаҳрамон, зане, ки бо диловарӣ ва фидокорию корнамоии худ шӯҳрат ёфтааст.

**ҚАҲРАМОНӢ** I قهرمانی 1. диловарӣ, далерӣ, шуҷоат; паҳлавонӣ; рӯҳу рафтори ба қаҳрамон хос. 2. иҷрои кору фаъолияти аҳамияти ҷамъиятӣ дошта, ки мардонагию шуҷоати шахсӣ ва фидокориро талаб мекунад: **қаҳрамонӣ кардан, қаҳрамонӣ нишон додан; қаҳрамонии афсонавӣ** қаҳрамонию шуҷоати ҳайратангези дар васфаш афсонаҳо бавуҷудомада; **достони қаҳрамонӣ** *адш.* достон (*асосан манзум*) дар бораи қаҳрамонони ҷангҳо ва корномаҳои онҳо, ҳамоса.

**ҚАҲРАМОНӢ** II قهرمانی кору амали **қаҳрамон** II; фармонравоӣ, корфармоӣ.

**ҚАҲРАМОНМОДАР** قهرمانمادر *таър.* унвони фахрие, ки дар замони Шӯравӣ ба модари даҳ ва зиёда аз он фарзанд таваллуд карда ба воя расонда, дода мешуд.

**ҚАҲРАМОНОНА** قهرمانانه 1. ба монанди қаҳрамон, мисли қаҳрамон, қаҳрамонвор; далерона, баҳодурона, ҷасурона, бо ҷасорат ва фидокорӣ: **қаҳрамонона кор кардан,**

**қаҳрамонона ҷангидан, қаҳрамонона ҳалок шудан**. 2. *мансуб ба* **қаҳрамон;** фидокорона: **кори қаҳрамонона, муборизаи қаҳрамонона**.

**ҚАҲРАМОНТАРОШӢ** قهرمانتراشی худро қаҳрамон вонамуд кардан, худро қаҳрамон ба қалам додан.

**ҚАҲРАМОНШАҲР** قهرمانشهر *таър*. ин унвон ба шаҳрҳое дода мешуд, ки аҳолии онҳо дар солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ қаҳрамонию корнамоии бузрг нишон дода буданд.

**ҚАҲРАН** *а*. قهراً *кит*. аз рӯи қахр, бо зӯрӣ, зӯран; **қаҳран ва ҷабран** бо зӯрӣ ва ситам, бо фишор ва зӯрӣ.

**ҚАҲРАНГЕЗ** قهرانگیز хашмгинона, ғазаболуд**: нигоҳи қаҳрангез**.

**ҚАҲРАТУН** قهرتون аз ҳад зиёд хунук, сардии шадид, тоқатфарсо, сахт; **зимистони қаҳратун, сармои қаҳратун**.

**ҚАҲРӢ** قهری ногап, ҷангӣ: **қаҳрӣ будан** (*аз касе*), **қаҳрӣ шудан (гаштан)**.

**ҚАҲРНОК** قهرناک пурхашм, пурғазаб; музтариб, ошуфта.

**ҚАҲРОЛУД** قهرآلود 1. хашмгин, ғазабнок, ғазаболуд: **чашмони қаҳролуд, чеҳраҳои қаҳролуд, нигоҳи қаҳролуд**. 2. аз рӯи хашму итоб, хашмгинона.

**ҚАҲРОМЕЗ** قهرآمیز *ниг*. **қаҳролуд**.

**ҚАҲТ** *а*. قحط 1. хушксолӣ, беҳосилӣ. 2. камёбӣ, ноёбӣ; **қаҳту ғало** *кит*. хушксолӣ ва қиматӣ, беғаллагӣ; **қаҳт будан** камёб будан, ёфтани чизе душвор будан; **қаҳт задан** *гуфт*. тамоман ноёб шудан, ёфтани чизе душвор шудан; *муқ*. **қирон омадан**; **қаҳт шудан** камёб шудан, ёфт нашудан.

**ҚАҲТӢ** قحطی хушксолӣ; гуруснагӣ; қиматӣ, гаронӣ; **соли қаҳтӣ** соли хушксолию гуруснагӣ; **гузарад соли қаҳтӣ, монад рӯи сиёҳи хоҳарам** (*зарб.*).

**ҚАҲТОБОД** قحطآباد *кит*. ҷои тангдастӣ, фақр ва эҳтиёҷ.

**ҚАҲТСОЛ** قحطسال соли хушки бебориш, ки ғалла нарӯида, камёб ва қимат шудааст.

**ҚАҲТСОЛӢ** قحطسالی *кит*. хушксолӣ.

**ҚАҲҲОР** *а*. قهّار *кит*. 1. ғолиб. 2. хашмовар. 3. қаҳргиранда, хашмгиранда (*яке аз номҳои Худо*).

**ҚАҲҲОРӢ** قهّاری 1. ғолибият. 2. кинаварзӣ, интиқом.

**ҚАШАВ** *т*. قشو олати дандонадори шонамонанд, ки бадани аспро бо он тоза мекунанд; **қашав кардан** бо қашав хориш додан; **қашаву ҷорӯб кардан** пӯсти бадани аспро бо қашав хоридан ва бо ҷорӯб тоза кардан.

**ҚАШАНГ** قشنگ *кит*. зебо, хушрӯй: **духтари қашанг, шаҳри қашанг; қашанг будан** зебо будан.

**ҚАШАНГӢ** قشنگی зебоӣ, хушрӯӣ.

**ҚАШҚА** I قشقه холи сафеди табиӣ аст, ки дар пешонаи асп ва баъзе ҳайвонҳо пайдо мешавад; **аспи қашқа** аспи дар пешонааш холи сиёҳ дошта.

**ҚАШҚА** II قشقه кӯраки нимшукуфта (нимбоз)-и пахта.

**ҚАШҚАЛДОҚ** *т*. قشقلداق навъи ҳайвони даранда аз хонаводаи гурбаҳо, аз гурба бузургтар ва аз саг хурдтар, ки холҳои сиёҳу сафед дорад.

**ҚАШҚАПЕШОНӢ** قشقهپیشانی *ниг*. **пешониқашқа**.

**ҚАШҚАРӢ** قشقری *мансуб ба* **Қашқар** (*шаҳрест дар вилояти мухтори Синсзяни Хитой*); аҳли Қашқар, сокини Қашқар; **рубоби қашқарӣ** *мус*. навъи рубоб, ки дар қисми болоии коса аз ду тарафи дастааш шох дорад.

**ҚАШҚАЧИНӢ** قشقهچینی чида ҷамъ кардани кӯракҳои нимшукуфтамонда барои дар хирманҷову хонаҳо ҷудо карда гирифтани пахтаи он.

**ҚАШШОҚ** *т*. قشّاق нодор, бенаво, фақир, камбағал, камбизоат: **одами қашшоқ, деҳаи қашшоқ, қашшоқ будан, қашшоқ шудан**.

**ҚАШШОҚБАЧА** قشّاقبچه *ниг*. **қашшоқзода**.

**ҚАШШОҚЗОДА** قشّاقزاده фарзанди одами қашшоқу камбағал.

**ҚАШШОҚӢ** قشّاقی фақирӣ, нодорӣ, бечизӣ, камбағалӣ, камбизоатӣ.

**ҚАШШОҚОНА** قشّاقانه камбағалона, фақирона; ба монанди одамони қашшоқ, мисли камбағалон; **зиндагонии қашшоқона доштан** (*ё кардан*) камбағалона зиндагонӣ кардан.

**ҚАЪР** قعر *а.* 1. таг, тахт, бун: **қаъри баҳр, қаъри дара, қаъри дарё, қаъри чоҳ, қаъри ҷарӣ, аз қаъри баҳр нафт кашидан**. 2. умқ, чуқурӣ, жарфо; *ба тариқи истиора*: **аз қаъри дил баромадан** (-и сухан, оҳу нола...); **ба қаъри замин даромада рафтан, ба қаъри чашми** *касе* **нигоҳ кардан, дар қаъри худ фурӯ кашидани замин** (*чизеро ё одамонро*); **қаъри асрҳо** гузаштаи хеле дур: **аз қаъри асрҳо расидан, ба қаъри асрҳо расидан**.

**ҚИБАЛ** *а.* قبل *кит.* 1. ҷониб, тараф, сӯй. 2. ҷиҳат, сабаб; **аз қибали**... а) аз ҷониби..., аз тарафи...; б) аз ҷиҳати..., аз сабаби...; **з-ин қибал** аз ин ҷиҳат; аз ин бобат.

**ҚИБЛА** *а.* قبله 1. тарафе, ки мусулмонон ба он рӯ оварда, намоз мехонанд: **хонаи Каъба, қиблаи хонақоҳ, хонаи рӯ ба қибла, ба қибла нигоҳ кардан, рӯ ба қибла овардан (истодан, нишастан)**. 2. умуман ҷои парастиш, парастишгоҳ; **чор тарафат қибла**! ба кучое, ки хоҳӣ, рафтан гир!

**ҚИБЛАГОҲ** قبله‌گاه 1. *кит.* макони парастиш, самти парастиш. 2. *маҷ.* падар (*фарзандон падари худро эҳтиромона қиблагоҳ меноманд*).

**ҚИБЛАГОҲӢ** قبله‌گاهی *ниг.* **қиблагоҳ**.

**ҚИБЛАЗАН** قبله‌زن *кит.* 1. даврзананда, гардананда, чархзананда. 2. *киноя аз* ситора.

**ҚИБЛАНАМО** قبله‌نما абзоре монанди қутбнамо, ки бо истифода аз он метавон самти қибларо муайян намуд.

**ҚИБТ** قبط мардуми таҳҷоии Миср, ки масеҳӣ ҳастанд; *муқоб.* **сибт** (*мардумони омада аз авлоди Яъқуб*). Фарзияе вуҷуд дорад, ки ин калима ва шакли дигари он **копт** (coptes) бо номи **Египет** (Egypte) ҳамреша аст.

**ҚИБТӢ** قبطی *мансуб ба* **қибт**; намояндаи мардуми қибт: **забони қибтӣ**.

**ҚИВОМ** *а.* قوام *кит.* 1. он чи ё он ки сабаби пойдории коре ё чизе бошад; поя, сутун. 2. низом, тартиб.

**ҚИДМАТ** *а.* قدمت *кит.* қадимӣ, деринагӣ.

**ҚИЁҚ** *т.* قیاق алафи ботлоқие, ки баргҳои борики дароз дорад.

**ҚИЁМ** I *а.* قیام 1. истодан, рост истодан, рост хестан, ростистӣ. 2. рост шудани офтоб дар болои сар (самтурраъс), ки дар нисфирӯзӣ ба амал меояд: **ба қиём омадани (***ё расидани***) офтоб, офтоби ба қиём омада (***ё расида***), вақти ба қиём омадани офтоб, то ба қиём омадани офтоб**. 3. саркашӣ, нофармонӣ, исён, шӯриш; **шӯру қиём** ошӯб ва исён; **қиём кардан // қиём намудан** бар зидди касе бархестан (ба по хестан), исён бардоштан, шӯриш кардан; **қиёми қиёмат** *д.* фаро расидани рӯзи қиёмат; **то қиёми қиёмат** то охири дунё. 4. рост истодан дар вақти намоз. 5. *маҷ.* ҳастӣ, вуҷуд, мавҷудият.

**ҚИЁМ** II *а.* قیام 1. об андохта ҷӯшонда ғафс кардани шакар. 2. шираи то ғализӣ ҷӯшондашудаи гиёҳ, бутта, мева *ва м. ин.*; **қиёми парпӣ, қиёми тахач, қиёми зирк, қиёми шакар, қиёми шираи мева; қиём гирифтан (ба қиём овардан);** ҷӯшонда ба ҳолати ғализӣ расондани шакари дар об ҳалшуда ё ширааи гиёҳ, бутта *ва м. ин.* мевае.

**ҚИЁМАТ** *а.* قیامت 1. *кит.* рост шуда ба по истодан. 2. *д.* зинда шуда хестан пас аз марг, растохез; **рӯзи қиёмат// фардои қиёмат** аз рӯи ақидаи динӣ рӯзе, ки ҳамаи мурдагон зинда шуда, аз гӯр мехезанд ва аз кору кирдорашон ҳисобот медиҳанд, рӯзи ҷазо, явмуддин, рӯзи ҳисоб, рӯзи ҳашр. 3. шӯру ғавғо, ҳангома, ошӯб. 4. *маҷ.* ҳар чизи олӣ, тааҷҷубовар; **то қиёмат** а) то дунё ҳаст; б) *маҷ.* доимо, ҳамеша; **қиёмат бархостан** барпо шудани шӯру ошӯби умумӣ бо сабаби коре ё хабаре; барпо шудани шӯру ғавғо; **қиёмат кардан** а) шӯру ошӯби бузург барпо кардан; шӯру ғавғо барпо кардан; б) *маҷ.* бо кори ниҳоят олию аҷиби худ шӯру ғавғо барангехтан; мӯъҷиза нишон додан. **аз гӯру қиёмат гап задан** *д.* аз азоби он дунё, мурдану зинда шудан ва дигар ҷазоҳои рӯзи қиёмат сухан ба миён овардан; **қиёмат қоим шудан** қиёмат барпо шудан; рӯзи қиёмат фаро расидан; **ба қиёмат намондан** дар вақти зинда будани худ қарзеро адо кардан ё кореро иҷро кардан; **гӯши ману девори қиёмат** (*мақ.*) дар мавриди

механикӣ ё озмудани зӯри дасту бозу *ва г.*

**ҚУВВАСАНҶӢ** قوّەسنجی озмудани зӯру бозу, санҷидани нерӯву қувват байни ду ва ё зиёда ашхос.

**ҚУВВАТ** قوّت *ниг.* **қувва**.

**ҚУВВАТБАХШ** قوّتبخش бахшандаи зӯру қувва; қавикунанда, тақвиятдиҳанда.

**ҚУВВАТДИҲАНДА** قوّتدهنده *сифати феълии замони ҳозира* аз **қувват додан**; қувватбахш; қавикунанда, тақвиятдиҳанда; **трансформатори қувватдиҳанда** трансформатори табдили ҷараёни барқ ба шиддати баланд.

**ҚУВВАТДИҲӢ** قوّتدهی нерӯ додан, тавоноӣ бахшидан, тақвият додан.

**ҚУВВАТДОР** قوّتدار дорои нерӯ, соҳиби тавоноӣ ва қудрат, боқувват.

**ҚУВВАТНОК** قوّتناک зӯр, тавоно, боқувват; **қувватнок кардан** қувват афзудан, қавӣ гардонидан; **қувватнок шудан** қувват гирифтан, иқтидор пайдо кардан; зӯр шудан; шиддат ёфтан; **суоли (саволи) қувватнок** саволи душвор (сахт); **эҳтимоли қувватнок** эҳтимоли қавӣ.

**ҚУВВАТНОКӢ** قوّتناکی зӯрӣ, тавоноӣ, дараҷаи қувват; қувватнок будан.

**ҚУВО** *а.* قوا *ҷ.* **қувва**.

**ҚУВОРА//ҚАВОРА** *а.* قواره порчаи мудаввар буридашуда; порчаи гирде, ки вақти буридани ҷои гиребони курта мемонанд.

**ҚУДАМО** *а.* قدما *кит. ҷ.* **қадим**; пешгузаштагон; бузургони гузашта.

**ҚУДДУС** *а.* قدّوس *кит. д.* пок аз гуноҳон, бениҳоят пок (*сифат ва яке аз номҳои Худованд*).

**ҚУД-ҚУД** قد قد *калимаи тақлидӣ* овози мурғи хонагӣ, хусусан овози мокиён вақти тухм кардан.

**ҚУДО** *т.* قدا падару модари арӯсу домод (*зану шавҳар*) нисбат ба якдигар; **қудо шудан** духтар дода ё духтар гирифта хешу табор шудан бо ҳамдигар, нисбати хешу таборӣ ва ақрабоӣ пайдо кардан.

**ҚУДОӢ** قدائی робитаи хешутаборӣ бо оилаи дигар ба туфайли додан ё гирифтани духтар.

**ҚУДОШАВАНДА** قداشونده *сифати феълии замони ҳозира аз* **қудо шудан**; шахс(он)е, ки нияти қудо шудан дора(н)д.

**ҚУДРАТ** *а.* قدرت зӯр, нерӯ, иқтидор, қувва; зӯрӣ, тавоноӣ; **мувофиқи қудрат** мувофиқи қувват, ба қадри тобу тавон; **қудрати коре надоштан** қодир набудан ба коре; маҷоли коре надоштан; **қудрати худро нишон додан** ба чӣ қодир будани худро зоҳир кардан, зӯри худро намоиш додан; **қудрати** *касе* **расидан (ба коре)** зӯри касе расидан ба коре, қодир будан ба коре.

**ҚУДРАТБАХШ** قدرتبخش он ки ва он чи нерӯ ва тавоноӣ мебахшад, қувват ато мекунад.

**ҚУДРАТӢ** قدرتی *исми амал аз* **қудрат дорои** қудрат, қудратманд: **сохторҳои қудратӣ**.

**ҚУДРАТМАНД** قدرتمند тавоно, қодир, муқтадир, соҳибқудрат.

**ҚУДРАТМАНДӢ** قدرتمندی нерӯмандӣ, тавоноӣ, дорои иқтидор будан, соҳибқудрат будан.

**ҚУДРАТНОК** قدرتناک *ниг.* **қудратманд**.

**ҚУДРАТНОКӢ** قدرتناکی *ниг.* **қудратмандӣ**.

**ҚУДС** *а.* قدس *кит.* 1. *ниг.* **қудсият**. 2. пок, тоза.

**ҚУДСИЯТ** *а.* قدسیت *кит.* покӣ, покизагӣ, аз олоиш ва гуноҳ.

**ҚУДСӢ** قدسی *кит.* 1. *мансуб ба* **қудс**; покиза; солеҳ, некӯкор. 2. *ниг.* **қудсиён** фариштаҳо, малоика.

**ҚУДУҚ** *т.* قدوق *гуфт.* чоҳ; **оби қудуқ** оби чоҳ.

**ҚУДУМ** *а.* قدوم омадан, расидан аз ҷое, баргаштан (*аз сафар*); ташриф овардан.

**ҚУЗОТ** قضات *ҷ.* **қозӣ**.

**ҚУЛ** *т.* قل *гуфт. ҷузъи пасини калимаҳои мураккаб ба маънои* ғулом, банда (*асосан дар таркиби номҳои мардона*) *меояд*: **Ҳамроқул, Ҳайдарқул**.

**ҚУЛАЙ** *т.*قلی муносиб, мувофиқ, соз, боб: **вақти қулай**, **лаҳзаи қулай**, **аз фурсати қулай истифода бурда**, **фурсати қулайро интизор будан**.

**ҚУЛАНҶ** *ю.* قولنج *ниг.* **қулинҷ**.

**ҚУЛБА** *а.* قلبه қисми чӯбини омоч; испор.

**ҚУЛЗУМ** *а.* قلزم *кит.* 1. номи қадимии баҳри Сурх. 2. баҳр.

**ҚУЛИНҶ** *а.* قولنج *тиб.* печиши рӯдаҳо, дарди хала.

**ҚУЛИНҶОН** *ҳ.* قلنجان *бот.* гиёҳи табобатиест аз оилаи занҷабилҳо, ки ватанаш Ҳиндустону Чин аст, *муарраби* **ховалинҷон**.

**ҚУЛ-ҚУЛ** قلقل *калимаи тақлиди овози* рехтани об аз шиша ва дигар зарфҳои даҳантанг: **қул-қул кардан**.

**ҚУЛЛА** *а.* قلّه 1. нуқтаи баландтарини кӯҳ, теғаи кӯҳ. 2. *маҷ.* нуқтаи баланд ва олии чизе: **қуллаи дониш, қуллаи эҷодиёт, ба қуллаҳои баланди санъат устуворона қадам ниҳодан**.

**ҚУЛЛОБ** I *а.* قلاب чангаки моҳигирӣ, шаст, қалмоқ.

**ҚУЛЛОБ** II *а.* قلاب як нафас ба дарун кашидан (*мас., дуди тамокуро*); **қуллоб кашидан** як дам ба дарун гирифтани дуди тамоку.

**ҚУЛОН** *т.* قلان *зоол.* хари ёбоӣ, гӯрхар.

**ҚУЛОЧ** *т.* قلاچ фосилаи байни ду нӯги дастони ба ду тараф ёзондашуда, ки ченаки дарозӣ ҳам ҳисоб мешавад; **як қулоч** а) ба андозаи дастони ба ду тараф васеъ кушода; б) *кинояаз* чизи дарозу муфассал: **аз болои** *касе* **як қулоч шикоят навиштан; қулоч кардан** чизеро ба воситаи қулоч чен кардан (*мас., либосвориро*); **аспқулоч кашидан** қулочҳоро ба ду тараф ёзондан **(***мас., ҳангоми варзиш***); қулоч кашида** а) дастро то охир кушода; б) бо тамоми қувват (*чизеро ҳаво додан*); кашидаву кушода, сахт (задан); **қулоч кушодан** дастҳоро ба ду тараф ёзондан (*барои вохӯрдӣ ва г.*); **забони** *касе* **як қулоч будан** бочуръат будани касе дар гапзанӣ, забондароз будани касе.

**ҚУЛОЧКАШ** قلاچ‌کش **:қулочкаш карда задан** кашидаву кушода задан, сахт задан.

**ҚУЛОЧКАШӢ** قلاچ‌کشی дастонро ба ду тараф ёзондан (*дар вақти шиноварӣ*).

**ҚУЛТ** قلت миқдори об ё нӯшокии дигар, ки бо як дам нӯшида мешавад, ҷуръа; **як қулт** а) ҷуръа; б) *маҷ.* андаке аз май ва шароб; **қулт-қулт** а) ҷуръа-ҷуръа; б) қулт-қулт карда.

**ҚУЛУБ** *а.*قلوب *ҷ.* **қалб**; ◊ **касри қулуб** *кит.* дилшикастагӣ, маъюсӣ.

**ҚУЛУН** I *т.* قلون тойчаи нав таваллудшуда.

**ҚУЛУН** II *ю.* قولون *тиб.* қисмате аз рӯдаи фарох; (*муарраби калимаи юнонии кулу*н (colon**)** *аст*): **қулуни болорӯ, қулуни рост**.

**ҚУЛФ** قلف шакли гуфтугӯии қуфл.

**ҚУЛФИНАЙ** قلفنی тути заминӣ.

**ҚУЛФСОЗ** قلفساز *ниг.* **қуфлсоз**.

**ҚУМ** قم рег.

**ҚУМҒОН** *т.* قمغان зарфи асосан чӯянӣ, ки дар он об меҷӯшонанд, ҷойҷӯш.

**ҚУМЗОР** قمزار регзор.

**ҚУМҚУМА** قمقمه обдони сафарӣ, фляга.

**ҚУМОНДОН** *фр.* قماندان *гуфт.* командир, фармондеҳ; сардори дастаи низомӣ.

**ҚУМОШ** *а.* قماش матои латифу нозук, газвори абрешимӣ, шоҳӣ.

**ҚУМРӢ** *а.* قمری *зоол.* парандаи хушовози хурдтар аз кабӯтар, ки дар гардан тавқ дорад.

**ҚУМРОН** *т.* قمران сӯхтаи чун ангишти сиёҳу сахт мондаи ҳезум, осӯхта.

**ҚУНҒУЗ** قنغوز *зоол.* гамбуск, саргинғелонак.

**ҚУНҒУЗАК** قنغوزک *шакли тасғири* **қунғуз**; гамбусак.

**ҚУНҒУРОТ** قنغرات номи яке аз қабилаҳои туркнажод.

**ҚУНДИЗ** قندز *шакли тағйирёфта ва кӯтоҳшудаи* **куҳандиз**.

**ҚУНДОҚ** *т.* قنداق *ҳ.* қисми чӯбини милтиқ, ки дар вақти тирандозӣ онро ба китф такя медиҳанд, пошнаи милтиқ: **қундоқи милтиқ**.

**ҚУНДУЗ** قندز 1. *зоол.* ҷонвари санҷобмонандест аз ҷинси хояндагон, ки пӯсти сиёҳи қиматбаҳо дорад, бедастар; **қундузи санҷобранг** *киноя аз* осмон, олам ва рӯзгор. 2. *маҷ.* шаб, сиёҳӣ, торикӣ.

**ҚУНДУЗӢ** قندزی *мансуб ба* **қундуз**; аз пӯсти қундуз (дӯхташуда).

**ҚУНУТ** I *а.* قنوت *кит.* 1. фармонбардорӣ. хоксорӣ. 2. хомӯш будан, сукут кардан, аз сухан бозмондан. 3. *д.* дуое, ки дар ракъати сеюми намози витри воҷиб баъд аз фотеҳа бо замми сураи дигар мехонанд.

**ҚУНУТ** II *а.* قنوط *кит.* ноумедӣ, маъюсӣ.

**ҚУНФУЗ** *а.* قنفذ *кит., зоол.* хорпушт(ак)и баҳрӣ.

**ҚУРБ** I *а.* قرب *кит.* 1. ҳамсоягӣ, ҳамҷаворӣ; наздикӣ, қаробат. 2. *д.* яке аз мафҳумҳои суфигарӣ, ки қаробат, наздикии бандаро ба Худои таоло тавассути мушоҳида ва мукошифа ифода мекунад; *муқоб.* **бӯъд**.

**ҚУРБ** II *а.* قرب арзиш, қадру қимат; мартаба, ҷоҳу мақом; **қурби пул, қурби пул паст будан (*ё* паст фуромадан), қурб (на)доштан; қурбу манзалат** а) қадру қимат, арзиш; б) қадру мартаба, дараҷаву мақом; **дар қурби**... дар назди...; **то қурби**... наздик ба..., қариб.

**ҚУРБАТ** *а.* قربت *кит.* наздикӣ, қаробат.

**ҚУРБО** قربا хешӣ, наздикӣ.

**ҚУРБОҚҚА** *т.* قرباقه *зоол.* ғук, вазағ; **қурбоққаи обӣ (баҳрӣ), қурбоққаи лалмӣ (хушкӣ, хокӣ)**.

**ҚУРБОН** I *а.* قربان 1. *д.* он чи ки дар роҳи Худо садақа мекунанд (*монанди гӯсфанд, гов, шутур*) ва бо он ба Худованд қаробат меҷӯянд. 2. қурбонишуда; талафёфта, талафшуда, ҳалокгардида. 3. *маҷ.* калимаи муроҷиати самимона; **қурбони**... фидои..., садқаи..., тасаддуқи...; **иди қурбон** иди динии мусулмонон, ки дар он чорвои фарбеҳ ва солим қурбонӣ карда мешавад (*муқ.* **иди азҳо**); **қурбон додан** фидо кардани касе дар роҳи расидан ба мақсаде, аз даст додан; талафот додан; **қурбон кардан** а) дар роҳи худо кушта, садақа кардани гӯсфанд, буз *ва г*; б) фидо кардан, аз даст додан; ба хотири касе ё коре аз баҳри худ ё касе ва ё чизе гузаштан; в) фидои кори баде кардани касе; бедареғ истифода бурдани касе барои расидан ба мақсаде; **қурбон шудан** а) фидо шудан, ҷон нисор кардан; б) талаф ёфтан; ҳалок шудан; **қурбони коре гардидан** фидои коре шудан, ҷон нисор кардан барои коре; фирефтаи коре ё чизе шуда, худро зоеъ кардан; **қурбони тир гардидан** тӯъмаи тир гаштан, бо тир кушта шудан; **сари худро қурбон кардан** ҷони худро фидо кардан, аз баҳри ҷони худ гузаштан; ◊ **қурбонат шавам** ҷонам ба ту фидо, тасаддуқат гардам (дар мавриди таҳқиқу тасдиқ гуфта мешавад).

**ҚУРБОН//ҚИРБОН** II قربان камондон, чарме, ки дар тиркаш дӯхта, ҳамоилвор дар гардан андозанд, ба тавре ки тиркаш дар паси дӯш ҷой гирад ва камонро низ дар он чарма нигаҳ доранд.

**ҚУРБОНГОҲ** قربانگاه 1. ҷое, ки дар он ҳайвонҳои қурбониро мекушанд, маҳалли қурбонӣ кардан. 2. ҷое, ки дар он касоне дар роҳи мақсаде кушта шудаанд.

**ҚУРБОНӢ** قربانی 1. маросим ва амали куштани чорпоён дар иди қурбон. 2. ҳайвоне, ки онро дар иди қурбон мекушанд: **гӯсфанди қурбонӣ**. 3. фидокорӣ, аз ҷон гузаштан, ҷоннисорӣ, кушта шудан дар роҳи расидан ба мақсаде; **қурбонӣ додан** а) *ниг.* **қурбонӣ кардан**; б) талафот додан, кушташуда доштан; **қурбонӣ кардан** чорпо куштан барои садақа.

**ҚУР-ҚУР** قور قور *калимаи тақлиди* овози қурбоққа.

**ҚУРОҚ** *т.* قراق чизе, ки аз порчаҳои матоъҳои гуногунранг бо тартиби махсусе дӯхта шудааст: **дастархони қуроқ, кӯрпаи қуроқ**.

**ҚУРОҚӢ** قراقی *мансуб ба* **қуроқ**; аз қуроқ дӯхташуда.

**ҚУРРАТУЛАЙН** *а.* قرّةالعین *кит.* 1. нури чашм. 2. *маҷ.* фарзанд, хеши бисёр наздик.

**ҚУРС** *а.* قرص 1. ҳар чизи гирд ва доирашакл, гирда: **қурси моҳ, қурси офтоб**, **қурси нон** гирдаи нон; якто нони гирда. 2. як хел қанди гирдаи паҳн; оби дандон, чақ-чақи дандон; **қанду қурс** қандҳои гуногун. 3. доруи хушк, ки ба шакли гирд ва паҳн сохта шудааст.

**ҚУРУҚМОЛӢ** قروقمالی *таър.* андозе, ки дар собиқ аз қабилаҳои озоди кӯчӣ гирифта мешуд.

**ҚУРУН** *а.* قرون *ҷ.* **қарн** I ва II.

**ҚУРУТ** *т.* قروت чаккаи ҷурғоти сахте, ки лӯнда-лӯнда карда хушкондаанд, кашк; **давои қурут – оби ҷӯш** (*зарб.*) ислоҳи ҳар чиз

роҳе дорад.

**ҚУРУТАК** قروتک *шакли тасгири* қурут; ҳар чизи шабеҳи қурут сахт; **зардолуи қурутак** меваи зардолуе, ки начида, дар дарахташ нағз пазонда хушконида шудааст.

**ҚУРУТОБ** قروتآب навъи хӯроке, ки он асосан аз қурути дар оби ҷӯш ҳал кардашуда ва фатири равғанӣ тайёр мекунанд.

**ҚУРЧ** قرچ сермағз, пурра, сифт, вазндор; *муқоб.* **пӯк** ва **пуч**.

**ҚУРЪА** *а.* قرعه коғазпора, чӯбча, мӯҳра, танга ё ягон чизи дигари шартӣ, ки аз рӯи он насиб ё ҳиссаи касеро муайян мекунанд (*мас., дар бозӣ*); саҳм, насиб; **қуръа кашидан** бо кашидани ягон чизи нишонадори шартӣ аз байни чандтои якхелаи он муайян кардани насибу ҳаққи касе ба чизе ё навбати коре; **қуръа партофтан** бо ҳаво додани танга, мӯҳра, ягон чизи дигари шартӣ ҳал кардани баҳсу талоши байни ду ё чанд кас.

**ҚУРЪАЗАН** قرعهزن он ки бо қуръа фол мебинад, фолбин, раммол.

**ҚУРЪАКАШӢ** قرعهکشی муайян кардани ҳаққу навбати касе ё дастае бо роҳи қуръапартоӣ; **қуръакашии дастаҳо** муайян кардани ҳайати дастаҳои гурӯҳҳо (*мас., дар Ҷоми ҷаҳонӣ оид ба футбол*).

**ҚУРЪАПАРТОӢ** قرعهپرتائی *исми амал аз* **қуръа партофтан**; ба воситаи қуръа муайян кардани саҳм ё навбати касе.

**ҚУРЪОН** قرآن номи китоби муқаддаси мусулмонон, ки тибқи таълимоти дини ислом бар ҳазрати Муҳаммади пайғамбар (с) нозил гардидааст ва дар он аҳкоми дини ислом ва шариати он дарҷ ёфтааст; **хатми Қуръон** а) аз сар то охир хондани Қуръон; б) барои ёди мурдагон хондани порчае аз Қуръон ва маросиме, ки барои ин барпо карда мешавад; **тилловати Қуръон** қироати Қуръон.

**ҚУРЪОНХОН** قرآنخوان хонандаи Қуръон, он ки Қуръон мехонад, қорӣ; порсо, обид.

**ҚУРЪОНХОНӢ** قرآنخوانی маросими хондани Қуръон; машғул будан бо хондани Қуръон.

**ҚУСУР** I *а.* قصور камбудӣ, нуқсон; айб, гуноҳ; **қусури чизеро баровардан** камбудии рӯйдодро ислоҳ кардан, пур кардани ҷои чизи талафшуда, ҷуброн кардани кор ё фурсати зоеъшуда, талофӣ кардани зараре.

**ҚУСУР** II *а.* قصور *ҷ.* **қаср**.

**ҚУТ** I *а.* قوت хӯрданӣ, таом, ғизо (*шакли ҷамъи он* **ақвот** *аст*); ризқ, рӯзӣ; *ба тариқи истиора*: **қути рӯҳ, қути рӯҳу равон, қути ҷон; қути лоямут** ҳадди ақалли хӯроке, ки барои зинда мондан кифоят мекунад, хӯроки «бихӯру намур».

**ҚУТ** II *а.* قوت ранг, ранги рухсор; **қути** *касе* **кандан** *гуфт.* ранги рӯи касе тағйир ёфтан; сахт тарсидан.

**ҚУТБ** I *а.* قطب 1. *ҷуғр.* ҳар як аз ду нуқтаи меҳвари тасаввурии кураи Замин ва мавзеи атрофи ин нуқтаҳо: **қутби шимолӣ, қутби ҷанубӣ**. 2. *ҷуғр.* маҳалли бархӯрди меҳвари олам аст бо кураи самовӣ, ки қутби осмон гӯянд. 3. *физ.* яке аз ду нӯги занҷири қувваҳои барқӣ ё магнитӣ: **қутби манфӣ, қутби мусбат, қутби магнитӣ**; **ситораи қутб** яке аз муниртарин ситораҳои гурӯҳи Дубби Асғар аст, ки дар наздикии қутби шимолии дунё воқеъ аст ва аз рӯи зарурат самтро бо он муайян мекунанд; **қутби ҳайвонӣ** *зоол.* яке аз ду тарафи тухм ки тарафи дигарашро **қутби растанӣ** меноманд.

**ҚУТБ** II *а.* قطب навъи гиёҳест, ки се хор дорад ва онро хори сепаҳлӯ низ мегӯянд.

**ҚУТБ** III *а.* قطب 1. сутунаи оҳании осиё ва чарх; оҳанест дар санги поёнии осиё, ки санги болоии осиё бар он мегардад. 2. шайхи ягона; лақаби он валиест, ки тартиботи маънавии мулку кишвар бар дӯши ӯ гузошта шудааст; *маҷ.* дурахшонтарин симо (*аз адибон, ҳунармандон, варзишгарон ва м. инҳо*); **қутби замон** машҳуртарин, намоёнтарин шахси даврон.

**ҚУТБГАРД** قطبگرد иштироккунандаи экспедитсияи илмӣ ба қутбҳои кураи Замин.

**ҚУТБӢ** قطبی *мансуб ба* **қутб**: воқеъ дар ноҳияи қутб: **фаҷри қутбӣ, шаби қутбӣ**.

**ҚУТБНАМО** قطبنما асбоби хурдест ба андозаи соати кисагӣ, ки дар рӯи сафҳаи дараҷабанди он ақрабак ҷойгир шудааст ва

як нӯки (кабуди) он ҳамеша ба тарафи шимол ишорат мекунад.

**ҚУТКАНДА** قوت‌کنده *сифати феълии замони гузашта* аз **қут кандан**; рангпарида; тарсон.

**ҚУТН** *а.* قطن *кит.* навъи пахта, пунба аст, ки ниҳоли он бисёрсола буда, ҳосили он барои табобат низ истифода мегардад.

**ҚУТОС** قطاس 1. чорпои қавиҷуссаи монанд ба гов, ки пашми дароз дорад ва дар минтақаҳои баландкӯҳ зиндагӣ мекунад, гажгов: **қутоси ваҳшӣ, қутоси хонагӣ**. 2. туғи гарданбанди асп, ки аз мӯи думи қутос тайёр карда шудааст.

**ҚУТОСПАРВАР** قطاس‌پرور он ки бо парвариши қутосҳои хонагӣ машғул аст; мутахассиси қутоспарварӣ.

**ҚУТОСПАРВАРӢ** قطاس‌پروری соҳаи чорводорӣ, ки барои парвариши қутосҳои хонагӣ барои истеҳсоли ширу гӯшт, пашм *ва г.* махсус гардонида шудааст: **фермаи қутоспарварӣ**.

**ҚУТР** *а.* قطر 1. *риёз.* хатти росте, ки аз маркази доира гузашта, доираро ба ду ҳиссаи баробар тақсим мекунад, диаметр: **қутри доира**, **қутри Моҳ**, **қутри қубур**. 2. ғафсӣ, захомат.

**ҚУТРӢ** قطری *мансуб ба* **қутр**; арзӣ, кӯндаланг.

**ҚУТТИЧА** قطی‌چه қуттии хурд.

**ҚУТТӢ** *т.* قطی 1. ҳар чизи аз чӯб, картон, филиз ё маводи пластикӣ сохташудаи чоркунҷа, ки барои ҷо додан ва нигоҳ доштани чизҳо хизмат мекунад, ҷаъба; сандуқча: **қуттии гӯгирд, қуттии консерва, қуттии папирос (ё сигарет), қуттии шоколад, қуттии тир**...; **қуттии интихобот(ӣ)** сандуқчаи махсус барои ба дохили он партофтани варақаҳои овоздиҳӣ; **қуттии занбӯри асал** *ниг.* **канду**; **қуттии почта** сандуқчаи махсуси дар кӯчаю хиёбонҳо насбгардида, ки мактубҳои лифофадорро ба дохили он мепартоянд (*барои ба воситаи почта расонидани онҳо*). 2. дар кирмакпарварӣ воҳиди ченаки муайяни вазни тухми кирмак, ки барои парвариши кирми абрешим тайёр карда шудааст; **дар қуттии аттор ҳам ёфт нашудан // аз қуттии аттор ҳам ёфт нашудан** ниҳоят нодир, ноёб будан; бисёр аҷибу ғариб будан.

**ҚУУД** *а.* قعود *ниг.* нишастан дар намоз, нишаст.

**ҚУФЛ//ҚУЛФ** قفل//قلف 1. олати филизӣ, ки бо он дари хона, сандуқ, ҷевон *ва г.* маҳкам мекунанд. 2. *гуфт.* кулангдони силоҳи оташфишон: **қуфли пулемёт**; **қуфл будан** баста будан, маҳкам будан (бо қулф); **қуфл задан** қулф овехтан, бастан; қулф кардан; **қуфл кардан** маҳкам кардан, бастан бо қулф; **қуфл шинондан, қуфл шикастан, дарро аз болои** *касе* **қуфл кардан, дарро аз дарун қуфл кардан...; қулфу калид** олатҳои бастану кушодани дарҳо (-и хазина); **қуфл бар дар суст кардан** дар ба рӯи соилон боз кардан, мушкили касеро ҳал кардан; **қуфл дар роҳ будан** банд будани роҳ, баста будани пеши коре; **қуфл шудани дарё** банд шудани дарё ба сабаби бисёр гаштани об; **гӯш қуфл задан** гӯш руст шудан; **қуфл задан ба даҳони** *касе* касеро ба хомӯшӣ маҷбур кардан, даҳони касеро бастан; **қуфли даҳонро кушодан ба** гап даромадан, гап задан; **қулфи дилро кушодан** рози ниҳонии худро ошкор кардан; **қулфи хомӯширо шикастан** хомӯширо вайрон кардан бо гапи худ; ба сухан даромадан; ◊ **қуфли абҷад** қуфле, ки бо рамзҳарфҳо кушода мешавад; **қуфли забонбанд** *д.* дуое, ки барои бастани забони касе дар қуфл медаманд.

**ҚУФЛАНДОЗ** قفل‌انداز бозкунандаи дар; шиканандаи қуфл.

**ҚУФЛБАНД** قفل‌بند дарбанд, касе, ки нигаҳбони дар аст; дарбон, посбон.

**ҚУФЛГАР** قفل‌گر *ниг.* **қуфлсоз**.

**ҚУФЛКУШО** قفل‌کشا *маҷ.* кушояндаи қулф, барҳамзанандаи мушкилиҳо.

**ҚУФЛСОЗ** قفل‌ساز устое, ки қулф месозад, қуфлгар.

**ҚУШБЕГӢ** قوش‌بیگی *таър.* мансаби сарвазири амирони Бухоро (*олитарин мансаб*), ки корҳои маъмурии давлатӣ дар дасти ӯ буд.

**ҚУЮД** *а.* قیود *кит. ҷ.* **қайд**; **қуюди шабгардӣ** *ҳ.* қоидаҳои дар шаб гаштугузор кардан, соати комендантӣ.

**ҚӮЗАҚАНДӢ** *т.* قوذقندی занбӯруғ, қорч, телпаки қозӣ.

**ҚӮҚАНДӢ** قوقندی *мансуб ба* **Қӯқанд**; сокини

шаҳри Қӯқанд; **аробаи қӯқандӣ** як навъ аробаи дорои чарxҳои калон.

**ҚӮЛТУҚ** *т.* قولتوق зери бағал, зери каш; бағал, оғӯш.

**ҚӮНОҚ** *т.* قوناق як навъ ғалладонаи арзанмонанд, ки хӯроки парандагон ҳисоб мешавад.

**ҚӮПАЛ** *т.* قوپل дағал, ноҳинҷор; номавзун, нотарошида (оид ба одам); **қӯпал-қӯпал** дағалона, ба дуруштӣ.

**ҚӮР** I *т.* قور 1. оташи зери хокистар, хокистари сӯзон: **оташи қӯр**. 2. асбоби ҷанг, яроқ, силоҳ; ◊ **сӯҳбат қӯр гирифтан** сӯҳбат тафсидан, гуфтугӯ авҷ гирифтан.

**ҚӮР** II *т.* قور 1. захира. 2. барака, файз; **қӯру қӯт** захираи озуқа, хӯроквории захиравӣ.

**ҚӮРА** *т.* قوره ҷои чор тарафаш иҳоташуда барои нигаҳдории рама, хобок, ҳел.

**ҚӮРАЙИЛ** قورايیل пуштанги пашмин, зертанги гилемӣ.

**ҚӮРБОШӢ** *т.* قورباشی *кит.* 1. сардори қӯрхона дар аморати Бухоро. 2. унвони сардори дастаи босмачиён.

**ҚӮРҒОН** قورغان қалъа, ҳисор, диж; истеҳкомот.

**ҚӮРҒОНӢ** قورغانی *гуфт. мансуб ба* **Қӯрғонтеппа** (шаҳр), қӯрғонтеппагӣ.

**ҚӮРҒОНЧА** قورغانچه қӯрғони хурд, қалъача, ҳисорак; истеҳкоми хурд.

**ҚӮРҒОШИМ** قورغاشیم *ниг.* **сурб**.

**ҚӮРҒОШИМӢ** قورغاشیمی *мансуб ба* **қӯрғошим**; аз қӯрғошим сохташуда: **тири қӯрғошимӣ**.

**ҚӮРҒОШИМРАНГ** قورغاشیم‌رنگ монанд ба ранги қӯрғошим, хокистарранги моил ба кабуд; тирaранг.

**ҚӮРӢ** قوری дар қӯр (II) пухташуда; **лаблабуи қӯрӣ** лаблабуе, ки дар хокистари қӯрдор пухта шудааст.

**ҚӮРУҚ** *т.* قوروق 1. **қӯруқ кардан** муҳофиза кардан, посбонӣ кардан. 2. *нав.* мавзее, ки бо мақсади ҳифзу нигаҳдорӣ ва парвариши баъзе намудҳои ҳайвоноту набототи дохили он дар он ҷо шикору моҳигирӣ, дарахтбурию алафдаравӣ *ва г.* ба вақти муайян манъ карда шудааст, қӯруқгоҳ; *муқ.* **мамнӯъгоҳ**.

**ҚӮРУҚГОҲ** قوروق‌گاه *ниг.* **қӯруқ** 2.

**ҚӮРУҚБОН** قوروق‌بان хизматчии қӯруқгоҳ; посбони қӯруқгоҳ.

**ҚӮРУҚШИКАН** قوروق‌شکن он ки тартиботу муқаррароти қӯруқгоҳро риоя намекунад, вайронкунандаи тартиботи қӯруқгоҳ.

**ҚӮРУҚШИКАНӢ** قوروق‌شکنی вайрон кардани тартиботу муқаррароти қӯруқгоҳ.

**ҚӮРХОНА** قورخانه *кит.* анбори аслиҳа ва лавозимоти ҷанг, аслиҳахона.

**ҚӮРЧӢ** قورچی *таър.* яке аз мансабҳои хурд дар аморати Бухоро, ки вазифааш силоҳдорӣ буд; низомие, ки ҳамеша дар назди саркарда буда, фармонҳои вайро ба ҷо меовард.

**ҚӮТАН** *т.* قوتن бошишгоҳ барои зимистонгузаронии рамаи гӯсфандон (*дар чарогоҳҳои биёбонӣ*).

**ҚӮТУР** *т.* قوتور касалии гузаранда дар ҳайвонот, ки дар пӯсти онҳо доначаҳои маддадор пайдо мешавад; **харбузаи қӯтур** як навъ харбузаи зардчаи пӯсташ сахти чиндор.

**ҚӮЧ** *т.* قوچ гӯсфанди нари шохдор, тагал; *муқ.* **ғуч**.

**ҚӮЧҚОР** *т.* قوچقار *ниг.* **қӯч**.

**ҚӮШ** I *т.* قوش 1. як ҷуфт барзагови ба омоч басташуда барои заминронӣ; **қӯш рондан** замин шудгор кардан. 2. *кҳн.* андозаи замини зироатӣ, ки дар мавсими деҳқонӣ бо як ҷуфти гов кор карда мешуд ва дар хонигариҳои Осиёи Миёна як қӯш замин 40-50 таноб (ё 10-12 га)-ро ташкил медод; **қӯш гирифтан** ба андозаи қӯш замин гирифтан. 3. *лаҳҷ.* гурӯҳ, тӯда (*одатан ҳамҷинсҳо*): **онҳо ба қӯши мо ҳамроҳ шуданд; қӯш кардан** *гуфт.* ҳамроҳ кардан, бастан (*барзаговро ба омоч, аспро ба ароба ва г.*); васл кардан, пайвастан; **қӯш шудан** а) ҳамроҳ шудан, якҷоя шудан; б) аралаш шудан ба коре.

**ҚӮШ** II قوش қӯшхона, манзили муваққат, бошишгоҳ (*дар сафар*); **қӯш партофтан** ҷои нишаст дуруст кардан барои гурӯҳи одамон.

**ҚӮША** قوشه ҷуфт, дуто; *муқ.* **танҳо**, **якка**; **қӯша-қӯша** а) ҷуфт-ҷуфт, дутоӣ; б) *маҷ.* бисёр,

мутааддид.

**ҚӮШАПИР** **قوشه‌پیر** орзуи хайр аст дар ҳаққи зану шавҳари ҷавон, ки то пирӣ дар як ҷо умр бинанд.

**ҚӮШГИР** **قوش‌گیر** он ки ба ӯ қӯш-қӯш замин бахшида мешуд (*ниг.* **қӯш** II, 2).

**ҚӮШДОИРА** **قوش‌دایره** дуто доираи якҷоя навохташаванда.

**ҚӮШКАРНАЙ** **قوش‌کرنی** асбоби мусиқӣ, ки аз ду карнай иборат аст ва онро дар тӯю ҷашнҳо истифода мебаранд.

**ҚӮШКУНАНДА** **قوش‌کننده** *сифати феълии замони ҳозира аз* **қӯш кардан**; васлкунанда, пайвастакунанда; **қӯшкунандаи вагонҳо** коргаре, ки вагонҳои қатори роҳи оҳанро ба якдигар пайваст мекунад.

**ҚӮШҚОРАК** **قوشقارک** ғӯла, ғӯлачӯб; **қӯшқоракҳои чана** ғулачӯбе, ки дар зери чана(-и русӣ) гузошта мешавад..

**ҚӮШЛАҒАД** **قوشلغد** *гуфт.* ҷуфтак задан, бо ду по якбора лагад задани асп ва хар, ҷуфтак.

**ҚӮШНАЙ** **قوشنی** як навъ асбоби мусиқие, ки ба найи дуқӯша шабоҳат дорад.

**ҚӮШОҚ** *т.* **قوشاق** *гуфт.* якчанд гӯсфанди бо арғамчин ба ҳамдигар басташуда; **қӯшоқ-қӯшоқ карда мондан** гурӯҳ-гурӯҳ карда баста мондан.

**ҚӮШПУЛӢ** **قوش‌پولی** *кҳн.* яке аз андозҳои замин, ки собиқ аз деҳқонон гирифта мешуд.

**ҚӮШУН** *т.* **قشون//قوشن** лашкар, сипоҳ; артиш: **қӯшун(ҳо)и баҳрӣ**, **қӯшуни пиёдагард**, **қӯшуни савора**.

**ҚӮШХОНА** **قوش‌خانه** 1. манзилгоҳи муваққат, бошишгоҳ (*дар сафару саёҳат*). 2. манзилу макон барои меҳмонон; манзиле, ки дар тӯйҳо барои меҳмонони аз роҳи дур омада омода месозанд.

**ҚӮШЧӢ** **قوشچی** ҷуфтрон: **иттифоқи қӯшчиён** (*таър*).

# Л

**Л** *ҳарфи шонздаҳуми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар алифбои арабиасоси тоҷикӣ бо ҳарфи* лом **(ل)** *ифода меёбад; ҳарфи лом дар ҳисоби абҷад ба адади 30 баробар аст.*

**ЛАБ** لب 1. канори берунии атрофи даҳони одам ва баъзе ҳайвонҳо, ки дандонҳоро мепӯшонад: **лаби боло, лаби поин, лаби тунук, лаби ғафс, лаби гулгун, лаби майгун, лаби пурханда, лаби хандон, лаби ҷонбахш, кунҷи лаб, лабро пок кардан, лабони** *касе* **ба табассум моил шудан, аз лабони** *касе* **табассум дур нашудан, дар лабони** *касе* **табассум дамидан (пайдо шудан); лаб(он)-и ақиқ** лабҳои сурхи зеборӯён; **лаби лаъли шакаргуфтор** лаби сурхи ширинсуханон; **лаби шакарбор** лаби маҳбубаи ширинкалом; **лабу лунҷ** а) атрофи лабу даҳон; б) *киноя аз* намуди бади зоҳирии чизе; **бо лаби пурханда // бо лабони пуртабассум** бо лаби хандон; хеле хандон; ниҳоят шод; **лаб ҷунбон(и)дан** а) лабро ба ҳаракат даровардан; б) *киноя аз* зери лаб гуфтан, ниҳоят оҳиста гап задан. 2**.** канор, соҳил: **лаби баҳр, лаби дарё, лаби кӯл, лаби об, лаби рӯд, лаби чашма**; **лаби ҷӯ(й)** а) канори ҷӯ; наздики ҷӯ; б) деворҳаи паҳлуии ҷӯ; **лаби ҳавз** канори ҳавз; нишастгоҳ дар канору атрофи ҳавз: **лаби ҳавзи Ғозиён, лаби ҳавзи Девонбегӣ; сарви лаби ҷӯ** сарви сарсабзи воқеъ дар канори ҷӯ; **лаб-лаби**… бо канори…, ба тӯли соҳили…; қад-қади…: **лаб-лаби дарё, лаб-лаби ҷӯ**…; **лаби ғор** назди даҳани ғор. 3**.** канораи ҳар чиз; гӯшаи чизе: **лаби айвон, лаби бом, лаби кат, лаби палос, лаби суфа; як лаби рӯймол; лаби гилем** як гӯшаи гилем; **лаби доман** канори доман, зеҳи доман; **лаби кунҷора** порчаи кунҷора; **лаби нон** а) канори нон; б) *маҷ.* луқмаи нон, бурдаи он; **лаби тиреза** *гуфт.* зертахтаи тиреза; тоқчаи таги тиреза; **лаб ба лаб карда дӯхтан** ду канори матоеро ба ҳам расонида дӯхтан. 4**.** канораи болоии пиёла, коса, кӯза, хум *ва ғ*; **лаби дег** а) канораи гирдогирди даҳони дег; б) *гуфт.* назди дегу дегдон, атрофи дег; **лабу лаҳҷа** гапдонӣ; чарбзабонӣ, хушгапӣ; **лабу лаҳҷа кардан** чарбзабонӣ кардан, фасеҳбаёнӣ намудан; **лаб-лаб** лаболаб, лабрез, ниҳоят пур; **лаб ба лаб** лабрез, пуропур: **сатили лаб ба лаб (***аз об…***): лаб ба лаб кардан, лаб ба лаб шудан; зери лаб // дар зери лаб** а) оҳиста, камшунаво; б) худ ба худ (*чизе гуфтан*): **зери лаб замзама кардан, зери лаб чизеро ҳисоб кардан…; (дар) зери лаб хандидан // (дар) зери лаб табассум кардан** а) ноаён ханда кардан, табассум кардан, лабханд задан; б) тамасхур кардан, ришханд кардан, писханд задан; **як лаб нон** а) як бурда нон; б) *киноя аз* хӯроки бисёр кам; **ин лаб – он лаб** *маҷ.* ин тарафу он тараф; атрофу акноф; **бо лаби ташна** ташналаб; **бо лабони хушк** ташнаву гушна; **бо лабу лунҷи овезон** бо қиёфаи норозиёна; димоғсӯхта; **то лаби гӯр** то дами марг; **лаб бастан // лаб фурӯ бастан** гап назадан, хомӯш шудан; **лаб боз кардан // лаб во кардан** *ниг.* **лаб кушодан; лаб бурма кардан** лабро каҷу пурчин кардан барои изҳори норизогӣ аз чизе; **лаб ба** *чизе* **во кардан** *ниг.* **лаб ба** *чизе* **ку-**

**шодан; лаб газидан** а) лаби поинро ба зери дандон гирифтан ба аломати касеро нигоҳ доштан аз гуфтани чизе; б) хомӯш шудан, гап назадан; в) афсӯс хӯрдан, изҳори пушаймонӣ ва надомат кардан; **лаб кушодан** а) гап сар кардан, сухан оғоз кардан; б) гап задан, гуфтан; **лаб ба гап (сухан) кушодан** ба гап даромадан, сухан оғоз кардан; **лаб ба** *чизе* **кушодан** дар бораи чизе ё коре гап сар кардан: **лаб ба дашном кушодан, лаб ба шикоят кушодан…; лаб задан** лабрез шудан, пуропур шудан; **лаб лесида гаштан** *гуфт.* ташнаву гушна гаштан; **лабҳо пушти гӯш рафтан** хандон шудан; бисёр хурсанд шудан; **лаб тар кардан** андак нӯшидан; ташнагиро шикастан; **лабу лунҷ овезон кардан** лабро каҷу килеб кардан барои изҳори норозигӣ ва димоғсӯхтагӣ; вазъи рӯи худро тағйир дода изҳори норизогӣ кардан аз чизе; **лаб андар лаб будан** бисёр наздик будан; дар дами чизе будан; **лаб ба лаб нарасонда (норасонда) гап задан** тез гап задан, бо шитоб ҳарф задан; **лаб ба ханда нарафтан** майлу хоҳиши хандидан надоштан, ба дил нағунҷидани хандаю шодӣ; **бахти** *касе* **лаб задан** тофтани бахти касе; омад кардани кори касе; **аз ҳарф лаб фурӯ бастан** аз сухан бозистодан, гапро бас кардан; **аз як лаби** *чизе* **хӯрдан** қисми каме аз чизеро аз худ кардан; **ба лаби дарё (об) ташна бурда ташна овардан** а) ниҳоят пухтаву зирак будан; б) бисёр фиребгар будан, дар қаллобӣ ниҳоят моҳир будан; **ба лаб доштан** вирди забон будан (-и номи касе); **ба(р) лаб овардан** ба забон овардан, зикр кардан; **ба лаби гӯр бурдан** куштан, ба ҳалокат расондан; **ба лаб кулӯх молидан (молида гаштан)** ягон кори кардаи худро пинҳон намуда хомӯш гаштан; кореро карда худро ба нодонӣ задан; **ба гап (сухан) лаб мондан** гапи касеро қувват додан, гапи касеро таъкид ва таъриф кардан; **дар лаб будан** дар даҳони касе будан, вирди забони касе будани чизе; **об ба лаби ҷӯ баробар шудан** *ниг.* **об**; **по бар лаби гӯр будан** дар дами марг будан; охири умри худро ба сар бурдан; **пои** *касе* **ба лаби гӯр расидан** наздик омадани марги касе, кам мондани умри касе; **ҷон ба лаб расидан (омадан)** а) ба марг наздик шудан, қариб ба мурдан расидан; б) ба танг омадан, ба ҷон расидан, аз ҷон безор шудан; **як лаби дунё кам нашуд** ба дунё осебе нарасид, як гӯшаи дунё кам нашуд.

**ЛАБА** لبه 1. канора, ҳошияи чизе; қисми лабмонанди чизе. 2. лапар (-и кулоҳ), офтобгардон. 3. канор ва лаби тези корд ё шамшер.

**ЛАБАД** *а.* لبد *кит.* 1. намад. 2. пашми гӯсфанду шутур.

**ЛАБАДОР** لبدار канорадор, ҳошиядор.

**ЛАБАДӮЗӢ** لب‌دوزی лабаи матоъ ва порчаҳоро ба дарун таҳ карда дӯхтан.

**ЛАБАК** لبک 1. *шакли тасғир ва навозишии* **лаб**. 2. нӯги чизе. 3. *мус.* созҳои нафасие, ки ба лаб менавозанд: **лабаки най.**

**ЛАБАКИДӮЗӢ** لبکی‌دوزی *исми амал аз* **лабакӣ дӯхтан;** шуғли хайёте, ки ба либосҳо канора медӯзад.

**ЛАБАКӢ** لبکی канораи мӯинае, ки ба гиребон, ба бар ё домани либосҳо барои ороиш медӯзанд; гардиши тарафи берунаи телпак: **лабакӣ дӯхтан.**

**ЛАБАН** *а.* لبن *кит.* шир.

**ЛАБАНИЁТ** لبنیات ширу маҳсулоти ширӣ (*ҷурғот, панир, равған, равғани маска, дӯғ, хома, кашк ва г.*)

**ЛАБАНӢ** لبنی *марбут ба* **лабан;** ширӣ.

**ЛАБАС** *а.* لبث *кит.* таваққуф, истодан; даранг, диранг.

**ЛАББАЙ** *а.* لبّی (*аслаш* **лаббайк)** *нидо дар ҷавоби хитоб ё баъди шунидани сухани касе ба маънои* «қабул мекунам», «итоат мекунам», «ба хизмат тайёрам» *кор фармуда мешавад;* ҳа, ҳо, бале; **лаббай гуфтан** ҳа гуфтан; итоат кардан.

**ЛАББАЙГӮЁН** لبّی‌گویان *феъли ҳол аз* **лаббай гуфтан;** дар ҳолати лаббай гуфтан.

**ЛАББАЙГӮӢ** لبّی‌گوئی фармонбардорӣ, итоат кардан.

**ЛАББАЙГӮЙ** لبّی‌گوی итоаткунанда; мутеъ, фармонбардор.

**ЛАББАЙК** *а.* لبّیک *ниг.* **лаббай.**

**ЛАББАЙКЗАНОН** لبّیک‌زنان *ниг.* **лаббайгӯён.**

**ЛАББАРГАРДОН** لب‌برگردان 1. дорои лаб ё гиребони баргашта. 2. қисмате ё бахше аз рӯкаши китоб, ки аз ҷилди китоб зиёд меояд ва дар ду тараф тоб хӯрда, миёни ҷилд ва баданаи китоб қарор мегирад.

**ЛАББАРГАШТА** لب‌برگشته *ниг.* **лаббаргардон**.

**ЛАББАСТА** لب‌بسته 1. он ки даҳонашро бастааст, дорои даҳони баста. 2. *маҷ.* сокит, хомӯш.

**ЛАББОФ** لب‌باف ҷуволдӯз, он ки чодари хайма ва лавозими онро медӯзад.

**ЛАББОФӢ** لب‌بافی 1. амал ва шуғли лаббоф. 2. мавзее, ки дар он ҷо ҷувол ва лавозими чодару хайма мебофанд.

**ЛАБГАЗ** لب‌گز он ки лабҳои худро бо ишорати сукут ё хомӯш ва аз рӯи хашму таассуф мегазад.

**ЛАБГАЗӢ** لب‌گزی ҳолат ва вазъи лабгаз; **лаб газидан.**

**ЛАБГАРДОН** لب‌گردان (*либос ё пойафзори*) канорааш ба берун ё дарун гардонида: **кулоҳи лабгардон.**

**ЛАБГИРД** لب‌گرد он ки ё он чи лабҳои гирд дорад.

**ЛАБҒАФС** لب‌غفس он ки лабҳои ғафси овезон дорад; лабдӯл.

**ЛАБДӮЗ** لب‌دوز *маҷ.* бисёр ширин, чуноне ки аз ғояти ширинӣ лабҳоро бо ҳам медӯзад ва мечаспонад.

**ЛАБДӮЛ** لب‌دول *ниг.* **лабғафс.**

**ЛАБЕША//ЛАБОША** لبیشه//لباشه ҳалқаи ресмонии чӯбдор, ки ба лаби аспи бадфеъл ниҳода тоб медиҳанд, то ки ором шавад; лабтоб.

**ЛАБИБ** *а.* لبیب оқил, доно, хирадманд.

**ЛАБИДАРЁӢ** لب‌دریایی воқеъ дар соҳили дарё.

**ЛАБИҚ** *а.* لبیق *кит.* зирак, ҳушёр; бохабар.

**ЛАБИРИНТ** *ю.* لبیرینت 1. *таър.* иншооти дорои роҳравҳои печдарпеч дар Юнони қадим ва Миср. 2. вазъияти мураккаб, ки аз он баромадан хеле мушкил аст. 3. *тиб.* қисми дарунии гӯш, ки узви сомеа ва идоракунандаи мувозинати бадан ба ҳисоб меравад.

**ЛАБӢ** لبی 1. *мансуб ба* **лаб**. 2. *грам.* овозе, ки бо иштироки лаб ҳосил мешавад: **садонокҳои лабӣ, ҳамсадоҳои лабӣ.**

**ЛАБКАШОЛ** لب‌کشال *гуфт.* даҳоняла; ноӯҳдабаро.

**ЛАБКАҶ** لب‌کج он ки ё он чи лабҳои каҷ дорад: **табақи лабкаҷ;** ⌑ **хандаро кӣ кунад? – лабкаҷ!** (*мақ.*).

**ЛАБЛАБУ** لبلبو як навъи сабзавоти хӯрокӣ, ки бехмевааш сурх ё сафед мешавад, лабу, чуғундар; **лаблабуи қанд** лаблабуи сафеди боғӣ, ки аз шираи он шакар мегиранд; **лаблабуи қӯрӣ** лаблабуи дар хокистари сӯзон пухта; **лаблабуи сурх** навъи лаблабуи хӯрокӣ, ки бехмеваи сурх дорад; ◊ **лаблабу барин сурх шудан** ниҳоят сурх шудан (*аз шарму хиҷолат*).

**ЛАБЛАБУГИН//ЛАБЛАБУГӢ** لبلبوگین//لبلبوگی *мансуб ба* **лаблабу**; аз лаблабу тайёршуда.

**ЛАБЛАБУҒУНДОР** لبلبوغندار ғундорандаи лаблабу, ҷамъоварикунандаи ҳосили кишти лаблабу: **комбайни лаблабуғундор.**

**ЛАБЛАБУҒУНДОРӢ** لبلبوغنداری *исми амал аз* **лаблабу ғундоштан;** кандану ҷамъ овардани ҳосили лаблабу: **мавсими лаблабуғундорӣ.**

**ЛАБЛАБУЗОР** لبلبوزار майдони кишти лаблабу, киштзори лаблабу.

**ЛАБЛАБУКОВАК** لبلبوکاوک олати кишоварзӣ барои кандани бехмеваҳои лаблабу.

**ЛАБЛАБУКОР** لبلبوکار кишткунандаи лаблабу, он ки бо киштукори лаблабу машғул аст: **хоҷагии лаблабукор**.

**ЛАБЛАБУКОРАК** لبلبوکارک мошин барои киштани лаблабу.

**ЛАБЛАБУКОРӢ** لبلبوکاری киштукори лаблабу.

**ЛАБЛАБУРАНГ** لبلبورنگ ба ранги лаблабуи сурх, монанди ранги лаблабу.

**ЛАБЛАБУФУРӮШ** لبلبوفروش он ки лаблабуи хом ё пухта мефурӯшад.

**ЛАБЛАБУФУРӮШӢ** لبلبوفروشی шуғли лаблабуфурӯш; **лаблабуфурӯшӣ кардан** бо харидуфурӯши лаблабу машғул будан.

**ЛАБЛАБУШӮРБО** لبلبوشوربا шӯрбое, ки ба он лаблабуи сурх андохтаанд.

**ЛАБЛЕС** لبليس *гуфт.* даҳаняла, гаранг.

**ЛАБЛОБ I** لبلاب *кит.* гули ошиқипечон, ишқандарпечон; алафи печак.

**ЛАБЛОБ II** لبلاب *кҳн.* 1. азоимхон, дуохон. 2. афсунгар, ҷодугар.

**ЛАБЛӮЛА** لبلوله ҳошия, зеҳ.

**ЛАБЛӮЛАДОР** لبلوله‌دار ҳошиядор, зеҳдор: **ҷомаи лаблӯладор.**

**ЛАБОВЕЗОН** لب‌آويزان 1. он ки лаби ӯ ба поин кашол аст. 2. *маҷ.* даҳаняла, даҳанбоз.

**ЛАБОД** *а.* لباد *кҳн.* ҷомаи боронии намадӣ.

**ЛАБОЛАБ** لبالب пур аз чизҳои обакӣ, лабрез, моломол, саршор: **лаболаб кардан, лаболаб шудан, лаболаб пур шудан**.

**ЛАБОРАНТ** *лот.* لبارنت 1. корманди илмии техникӣ дар лабораторияи илмӣ – озмоишгоҳӣ, озмоишгар. 2. корманди таълимгоҳ, ки одатан барои машғулиятҳои лабораторӣ асбобу маводи заруриро тайёр мекунад.

**ЛАБОРАНТӢ** لبارنتى кор ва шуғли лаборант.

**ЛАБОРАТОРИЯ** *лот.* لبارتاريه муассиса ё шӯъбае, ки дар он таҷриба ё тадқиқоти илмӣ ва санҷишҳои гуногун гузаронида мешавад; озмоишгоҳ.

**ЛАБОРАТОРӢ** لبارتارى *мансуб ба* **лаборатория,** озмоишгоҳӣ; натиҷаи дар лаборатория ба даст овардашуда; **машғулияти лабораторӣ** дарс дар донишгоҳу омӯзишгоҳҳо, ки дар он озмоишҳои илмӣ ва техникӣ мегузаронанд.

**ЛАБОЧА** لباچه *кҳн.* ҷомаи пешкушодаи дарози шабеҳи чакман.

**ЛАБПАР** لب‌پر *ниг.* **лабпарида**.

**ЛАБПАРИДА** لب‌پريده зарфе, ки ягон ҷои канораш андак шикастаст: **косаи лабпарида, пиёлаи лабпарида**.

**ЛАБПАРИДАГӢ** لب‌پريدگى лабшикастагӣ, ҷои паридагии бисёр ками лаби зарф ё чизи дигар.

**ЛАБРЕЗ** لبريز лаболаб, пур, саршор, моломол; **лабрез шудан** лаболаб пур шудан; **лабрез шудани косаи сабри** *касе ниг.* **коса**.

**ЛАБС** *а.* لبس шубҳа эҷод кардан, ба шубҳа андохтан.

**ЛАБСУРХКУНАК** لب‌سرخ‌کنک *гуфт.* молидании ороишӣ барои сурх кардани ранги лаби занон.

**ЛАБСӮЗ** لب‌سوز хеле гарм, сӯзон: **шӯрбои лабсӯз.**

**ЛАБСӮХТА** لب‌سوخته *сифати феълии замони ҳозира аз* **лаб сӯхтан.** 1. он ки чизи гарме нӯшида ё хӯрда, лабонаш сӯхтааст. 2. *маҷ.* он ки аз коре таҷрибаи талхе дорад.

**ЛАБТАНГ** لب‌تنگ тангдаҳон (*сифати маҳбуба*).

**ЛАБТАХТ** لب‌تخت лаълие, ки ҳамвор ва белаба аст.

**ЛАБТАШНА** لب‌تشنه ташна, хоҳони об, ташналаб; **дашти лабташна** дашти беоб.

**ЛАБТОБ** لبتاب ҳалқаи тасмагие, ки вақти наъл задан лабу даҳони аспҳои бадфеълро тофта нигоҳ медоранд; лабеша.

**ЛАБТУРШ** لب‌ترش дорои туршии андак, камтурш.

**ЛАБТУРШӢ** لب‌ترشى лабтурш будан, камтуршӣ.

**ЛАБХАНД** لبخند хандае, ки бо ҳаракати андаки лабҳо ба ҳам мерасад, табассум; писханд, тамасхур: **лабханд задан, лабханд кардан**.

**ЛАБХАНДА** لبخنده *ниг.* **лабханд**.

**ЛАБХАНДАК** لبخندک *ниг.* **лабханд**.

**ЛАБХОНӢ** لب‌خوانى 1. аз рӯи ҳаракати лаби хонанда ё гӯянда дарёфтани суханони ӯ. 2. равиши кор бо кару гунгҳо барои фаҳми онҳо.

**ЛАБХУШК** لب‌خشک он ки лаби ӯ аз ташнагӣ қоқ шудааст; лабташна.

**ЛАБЧАНГ** لب‌چنگ *мус.* сози хурди камоншакли филизӣ, ки дар мобайнаш забонча дорад ва ин созро одатан занону духтарон миёнаи лабҳо гузошта менавозанд, чангқовуз.

**ЛАБЧАРО** لب‌چرا нахӯди бирён, донак ва дигар меваҳои хушк, ки вақти сӯҳбат мехӯранд.

**ЛАБЧАСП** لب‌چسپ бомаза, лаззатнок, лазиз.

**ЛАБЧАШАК** لبچشک андаке аз хӯрок ё нӯшокие, ки барои санҷидани мазаи он мечашанд.

**ЛАБЧОК** لبچاک он ки лаби болояш модарзод чок, яъне дарида аст.

**ЛАБШАКАР** لبشکر *мач.* 1. ширинзабон, ширинкалом, хушгап. 2. маҳбуба.

**ЛАБШИКАСТА** لبشکسته *ниг.* **лабпарида**.

**ЛАБШОН** لبشان ҷои ба тарафи дарун баромадаи канори ҷӯй ва роши киштзор; **лабшон задан** бо каланд ё бел зада-зада нест кардани ҷои ба тарафи дарун баромадаи канори ҷӯй ё воти замин.

**ЛАБШӮЙЛАТТА** لبشوی لتّه латтае, ки ба об тар карда, бо он лаби аспро мешӯянд.

**ЛАБШӮР** لبشور дорои шӯрии андак, шӯрии кам.

**ЛАВ I** لو *кит.* баландӣ, пушта.

**ЛАВ II** لو *кҳн.* зардоб, сафро.

**ЛАВ III** لو **:гардан лав кардан** *гуфт.* гардан гаҷ кардан, сар хам кардан.

**ЛАВ IV** *а.* لو *кит.* агар; **ва лав** ва агар.

**ЛАВ V** لو навъи ширинӣ.

**ЛАВАНД** لوند 1. танбал; коҳил, сустрафтор; ноӯҳдабаро. 2. *кит.* айёш, мард ё зани бадрафтор.

**ЛАВАНДӢ** لوندی лаванд будан; танбалӣ, коҳилӣ: **лавандӣ кардан**.

**ЛАВАНДОНА** لوندانه танбалона; коҳилона.

**ЛАВВАС** لوّس **:лаввас кардан** *гуфт.* а) сӯзиш кардан, сӯхтан (*аз шиддати гармо ё сармо*); б) дурахшидан, тофтан: **лахча барин лаввас кардан.**

**ЛАВВОҲ** *а.* لوّاح 1. лавҳасоз. 2. лавҳакаш, рассоми лавҳанавис.

**ЛАВВОҲӢ** لوّاحی 1. лавҳасозӣ. 2. санъати ороиши китобҳои қадимӣ.

**ЛАВГӮШ** لوگوش овезонгӯш: **хари лавгӯш**.

**ЛАВЕД//ЛАВИД** لوید *кит.* деги калони саркушода, деги бузурги мисин ё сангин.

**ЛАВЗ I** *а.* لوز бодом; **ҳалвои лавз** ҳалвои аз мағзи бодом ё писта бо шакар пухташуда.

**ЛАВЗ II** لوز часп, сафеда, сафедаи тухми мурғ.

**ЛАВЗ III** لوز 1. муш. 2. амрад.

**ЛАВЗАТАЙН** *а.* لوزتین 1. *ҷ.* дугонаи **лавз**. 2. ду бодомаки гулӯ.

**ЛАВЗИНА** *а.* لوزینه **ҳалвои лавз: лавзина ба гов додан** (*мақ.*).

**ЛАВЗӢ** لوزی *марбут ба* **бодом**; ба шакли бодом, монанди бодом, бодомӣ.

**ЛАВМ** *а.* لوم *кит.* маломат, сарзаниш, накӯҳиш.

**ЛАВН** *а.* لون 1. ранг, гуна. 2. хел, навъ.

**ЛАВНА** لونه гулгуна, ғоза, сурхӣ, ки занон ба рӯй мемоланд.

**ЛАВО** *а.* لوی *кит.* печиши шикам, дарди шикам.

**ЛАВОЕҲ** *а.* لوایح *ҷ.* **лоиҳа**.

**ЛАВОЗИМ** *а.* لوازم *ҷ.* **лозима**; корҳо ё чизҳои лозим.

**ЛАВОЗИМОТ** *а.* لوازمات *ҷ.* **лавозим;** чизҳои зарурӣ; асбобу анҷом; **лавозимоти хатнависӣ** асбобу анҷоми хатнависӣ (*аз қабили* коғазу қалам *ва г.*), асбоби таҳрир; **лавозимоти ҳарбӣ (ҷангӣ)** яроқу аслиҳаи барои ҷанг лозим.

**ЛАВОМЕЪ** *а.* لوامع *ҷ.* **ломеа** *ва* **ломеъ**.

**ЛАВОҲИҚ** *а.* لواحیق *ҷ.* **лоҳиқа** *ва* **лоҳиқ**.

**ЛАВОШ** لواش як навъ нони хеле тунук.

**ЛАВОШӢ** لواشی ҷое ё дӯконе, ки дар он нони лавош мефурӯшанд.

**ЛАВС** *а.* لوث олоиш, олудагӣ (*бо ягон чизи нопок*).

**ЛАВҲ** *а.* لوح 1. ҳар чизи сатҳаш паҳни сангӣ, филизӣ *ва г.,* ки дар рӯи он хат менавиштанд ё нақшу нигор мекашиданд; **лавҳи мазор** сангнавиштаи сари қабр, санги мазор. 2. ду тахтаи аз ҳам гузаронидашудаи шабеҳ ба курсича, ки бар рӯи он китобро монда мехонанд; **лавҳи нотамонӣ** тахтачаи поядор барои рӯи он гузошта хондани нота. 3. тахтачаи мусаттаҳи мактабҳои қадим, ки ба рӯи он ҳарфҳо навишта, ба шогирдон ме-

омӯзонданд: **лавҳи таълим**. 4. тахтачаи расмкашии рассомон. 5. саҳифаи аввали бо нақшҳои рангин ороишдодашудаи китобу дастнависҳои қадимӣ; сарлавҳ; **лавҳу ҷадвалкашӣ** ороишу зинатдиҳӣ ва кашидани рахи сатрҳои китобу дастнависҳо (-и қадимӣ). 6. *ниг.* **лавҳа; лавҳ кашидан** сурат кашидан, расм кашидан; ◊ **лавҳи маҳфуз** *кит.* сарнавишт; **лавҳи хотир** сафҳаи хотир; хотира, ёд; **аз лавҳи хотир рафтан** фаромӯш шудан, аз ёд рафтан, аз ёд баромадан; **ба лавҳи хотир нақш бастан** дар ёд мондан.

**ЛАВҲА** *а.* لوحه 1. тахтача ё коғази сахте, ки дар он ном ва вазифаи шахсе, унвони ягон идора, тартиби кори шахсе ё идорае навишта, бар сари дар ё пештоқи бино овехта мешавад, овезаҳои пушти дар, овеза; **лавҳаи эълонҳо** тахтаи паҳну васее, ки дар он эълон, хабарҳои расмӣ *ва г.* навишта мечаспонанд: **лавҳаи дӯкони қаннодӣ, лавҳаи мағоза**; **лавҳаи ёдгорӣ** тахтае, ки дар он номе ё маълумотеро навишта, барои дар ёди омма нигоҳ доштан дар ҷои намоёни биное ё ба сари кӯчае мегузоранд; **лавҳаи фахрӣ** тахтаи паҳни калоне, ки дар он расм ё номи шахсоне, ки дигарон бо онҳо фахр карда метавонанд, часпонда ё навишта шудааст. 2. манзара, намуд, лавҳ. 3. рамз, сурат, мусаввара. 4. *адш.* тасвири хурди бадеии манзарае аз ҳаёт ё ягон хислати шахс; **лавҳаи бадеӣ** саҳна, порча ё ҷузъиёте аз ягон асари бадеӣ, ки як навъ мустақилият дорад.

**ЛАВҲАКАШ** لوحه‌کش бо нақшу нигор ороишдиҳандаи китобу дастнависҳои қадимӣ, ороишдиҳандаи китобу дастнависҳо.

**ЛАВҲАКАШӢ** لوحه‌کشی ҳунару шуғли лавҳакаш; **устохонаи лавҳакашӣ** ҷои кори устоҳои лавҳакашу лавҳасоз.

**ЛАГ I** لگ *гуфт., ниг.* **лак I.**

**ЛАГ II** لگ банд, зиндон, маҳбас.

**ЛАГАД** لگد 1. лат ё зарбае, ки бо пой ба касе ё чизе зада мешавад; **лагад андохтан (парондан, партофтан)** бо як ё ду пои ақиб зарба задани чорпои сумдор; **лагад задан** бо пой зарба задан; ба зери лагад гирифтан; **лагад кардан** *ниг.* **лагад задан; лой лагад кардан** лойро бо по зер карда-зер карда тайёр кардан (*мас., барои похсазанӣ*); **лагад хӯрдан** бо лагад зада шудан. 2. зарбае, ки дар асари таркиши борут ҳангоми тирандозӣ аз силоҳҳои оташфишон (*туфанг, тӯп ва г.*) пайдо мешавад; **ба гапи касе лагад задан** *маҷ.* миёни сухани касеро бурида, ба гап даромадан; **лагади харро хар мебардорад** (*мақ.*) дуруштию дағалии одами бадро назири ӯ таҳаммул мекунад.

**ЛАГАДАНДОЗ** لگدانداز бо як ё ду пои ақиб зарба задани чорпои сумдор.

**ЛАГАДАНДОЗӢ** لگداندازی *исми амал аз* **лагад андохтан.**

**ЛАГАДЗАН** لگدزن асп, хар ё гове, ки бо лагад одамро мезанад, ҳайвоне, ки бо ду пои пушт лагад мезанад.

**ЛАГАДЗАНӢ** لگدزنی *исми амал аз* **лагад задан;** лагадзан будан.

**ЛАГАДКОРӢ** لگدکاری *ниг.* **лагадкӯбӣ**.

**ЛАГАДКӮБ** لگدکوب **:лагадкӯб кардан** бо лагад задан; поймол кардан.

**ЛАГАДКӮБА** لگدکوبه зарбаи лагад; зарба.

**ЛАГАДКӮБӢ** لگدکوبی задан бо пой касе ё чизеро; поймол кардан; **лагадкӯбӣ кардан** бо лагад зада-зада поймол кардан.

**ЛАГАДМОЛ** لگدمال *ниг.* **лагадкӯб**; **лагадмол шудан** зери по монда хеле бисёр дучори лату кӯб шудан.

**ЛАГАДМОЛӢ** لگدمالی *ниг.* **лагадкӯбӣ**.

**ЛАГАДПАРОН** لگدپران *ниг.* **лагадандоз**.

**ЛАГАДПАРОНӢ** لگدپرانی *ниг.* **лагадандозӣ**.

**ЛАГАДПАРТОӢ** لگدپرتایی *исми амал аз* **лагад партофтан**.

**ЛАГАДХАСТА** لگدخسته лагадзада, лагадхӯрда, помолшуда.

**ЛАГАДХОР** لگدخوار *кит., ниг.* **лагадхӯр**.

**ЛАГАДХӮР** لگدخور 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **лагад хӯрдан.** 2. *маҷ.* он ки озору шиканҷа дидааст.

**ЛАГАДХӮРАНДА** لگدخورنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **лагад хӯрдан**.

**ЛАГАН** لگن 1. зарфи чуқури филизӣ барои да-

стшӯӣ ё ҷомашӯӣ, ташт, тос, тағора. 2. *гуфт.* табақи калон, лаълӣ. 3. *кит.* шамъдон.

**ЛАГАНБАРДОР** لگن‌بردار *маҷ.* хушомадгӯй, косалес.

**ЛАГАНБАРДОРӢ** لگن‌برداری *маҷ.* хушомадгӯӣ, тамаллуқ.

**ЛАГАНДА** لگنده кӯк (бахя)-и абраву астари либоси пахтадор ё кӯрпа; **лаганда кардан** бо кӯкҳои калон-калон дӯхтани абраву астари либоси пахтадор ё кӯрпа.

**ЛАГАНЧА** لگنچه лагани хурд.

**ЛАГЕР** *олм.* لگیر 1. бошишгоҳи муваққатии умумии дар ҳавои кушод ё дар хаймаҳо ҷойгирифта: **лагери сайёҳон**. 2. номи баъзе муассисаҳо барои нигоҳ доштани гурӯҳи калони одамон: **лагери асирони ҳарбӣ, лагери ислоҳи меҳнатӣ**; **лагери мактабиён** истироҳатгоҳи тобистонаи мактабиён. 3. гурӯҳбандӣ аз нуқтаи назари маслак ва мароми иҷтимоию сиёсӣ: **лагери сотсиализм, лагери тарафдорони сулҳ**.

**ЛАГЛАГ** لگ لگ *ниг.* **лаклак**.

**ЛАГОМ** لگام *кит., ниг.* **лаҷом**.

**ЛАГОМГУСЕХТА** لگام‌گسیخته *ниг.* **лаҷомгусехта**.

**ЛАГОМГУСЕХТАГӢ** لگام‌گسیختگی *кит., ниг.* **лаҷомгусехтагӣ**.

**ЛАҒАД** لغد *гуфт., ниг.* **лагад**.

**ЛАҒВ** *а.* لغو 1. сухани беҳудаву бемаънӣ, ҳарза, сафсата. 2. ботил кардан, бекор кардан; **лағв кардан** бекор кардан, аз эътибор соқит кардан, ботил кардан, мансух кардан, фасх намудан.

**ЛАҒЖАНДА** لغژنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **лағжидан**; лағжон, лағжонак; **нигоҳи лағжанда** нигоҳи хунуки шубҳаангез; нигоҳи ғашовар.

**ЛАҒЖАНДАГӢ** لغژندگی *тарзи дигари сифати феълии замони ҳозира аз* **лағжидан**; лағзанда будан, лағзандагӣ.

**ЛАҒЖИДА** لغژیده *сифати феълии замони гузашта аз* **лағжидан**; **лағжида рафтан** сахт лағжидан.

**ЛАҒЖИДАН//ЛАҒЗИДАН//ЛАҒҶИДАН** لغژیدن//لغزیدن//لغجیدن 1. молиш хӯрда аз ҷои худ рафтан, ғеҷидан. 2. *маҷ.* надониста хато содир кардан, аз камтаҷрибагӣ хато кардан.

**ЛАҒЖИШ//ЛАҒЗИШ** لغژش//لغزش *исми феълӣ аз* **лағжидан//лағзидан**; **лағжиш хӯрдан** лағжидан, ғеҷидан.

**ЛАҒЖОН** لغژان *феъли ҳол аз* **лағжидан**; дар ҳолати лағжидан.

**ЛАҒЖОНАК** لغژانک сатҳаш ба дараҷае тахту ҳамвор, ки дар рӯи он чизе истода наметавонад, ғеҷон, ғеҷонак; **лағжонак кардан** лағжанда кардан, ғеҷон кардан.

**лағз** *асоси замони ҳозира аз* **лағзидан**.

**ЛАҒЗ** لغز лағзиш, лағжидан; хазида ба ҷаҳиш омода шудани шер, паланг *ва г.*

**ЛАҒЗАНДА** لغزنده *ниг.* **лағжанда**.

**ЛАҒЗАНДАГӢ** لغزندگی *ниг.* **лағжандагӣ**.

**ЛАҒЗИДАН** لغزیدن *ниг.* **лағжидан.**

**ЛАҒЗИШ** لغزش *ниг.* **лағжиш.**

**ЛАҒЗИШГОҲ** لغزشگاه ҷои лағзидан.

**ЛАҒЗ-ЛАҒЗОН** لغزلغزان лағжида-лағжида, ғеҷида-ғеҷида; ноустувор.

**ЛАҒЗОН** لغزان *феъли ҳол аз* **лағзидан;** лағжон.

**ЛАҒЗОН(И)ДАН** لغزاندن//لغزانیدن *тарзи бавоситаи* **лағзидан;** ғеҷонидан.

**ЛАҒМОН** لغمان *хӯр.* навъи таом, ки аз хамири тор-тор буридаи дар об пухта ва аз қайлаи гӯшти қима, пиёз, сабзӣ, картошкаю нахӯд тайёр мекунанд.

**ЛАҒҶИДАН** لغجیدن *ниг.* **лағжидан.**

**ЛАДҒ** *а.* لدغ *кит.* газидани мор; неш задани каждуму занбӯр.

**ЛАДҒА** *а.* لدغه *кит.* газидагӣ ва неши мору каждум.

**ЛАДУННӢ** *а.* لدونی *кит., д.* он чи аз ғайри табиату зеҳн ва ғайри саъю кӯшиш аз тарафи Худо ато шудааст, худодод: **илми ландуннӣ.**

**ЛАЁҚАТ** *а.* لیاقت 1. лоиқ будан, сазоворӣ, шоистагӣ, арзандагӣ. 2. қобилиятнокӣ, қобилият,

истеъдод; **лаёқат доштан** а) лоиқ будан, сазовор будан; б) қобили коре будан, қобилият доштан, тавоноӣ ва қудрати иҷрои коре доштан.

**ЛАЁҚАТМАНД** لیاقتمند *ниг.* **лаёқатнок**.

**ЛАЁҚАТМАНДӢ** لیاقتمندی лаёқатманд будан, болаёқатӣ.

**ЛАЁҚАТНОК** لیاقتناک *муқ.* **болаёқат**, қобил, мустаид; аз ӯҳдаи ҳама кор мебаромадагӣ; ӯҳдабаро.

**ЛАЁҚАТНОКӢ** لیاقتناکی *ниг.* **лаёқатмандӣ**.

**ЛАЁЛӢ** *а.* لیالی *кит.*, *ҷ.* **лайл**.

**ЛАЁН** لیان *кит.* дурахшон, тобон, бофурӯғ; **лаёнлаён** тобон-тобон, дурахшон-дурахшон.

**ЛАЗГИНӢ** لزگینی *мансуб ба* **лазгӣ;** забони халқи лазгӣ.

**ЛАЗГӢ** لزگی номи яке аз халқҳои маскани кишварҳои Доғистон ва Озорбойҷони Қафқоз: **халқи лазгӣ, забони лазгӣ, рақси лазгӣ.**

**ЛАЗЕР** *фр.* لزیر *физ.* асбоби оптикӣ барои дар як ҷо ҷамъ карда, ҳосил намудани дастаи пурқуввати шуоъ.

**ЛАЗЕРӢ** لزیری *мансуб ба* **лазер**; ба воситаи лазер ҳосилшуда: **нури лазерӣ**.

**ЛАЗЗАТ** *а.* لذّت ҳиссе, ки аз дарки хушӣ ва гувороӣ дар одам пайдо мешавад, ҳаловат; дарки мазаи хуш; ширинӣ; **лаззат бурдан** ҳаловат бурдан, маза кардан (*аз хӯрдан ё дидани чизи хушу дилкаш*); **лаззат гирифан** а) *ниг.* **лаззат бурдан**; б) *маҷ.* аз чизе баҳра бурдан; ҳаловати чизеро дидан; **лаззати дигар доштан** мазаи дигаргун доштан; бомазатар будан; хеле ҳаловатбахш будан; ◊ **лаззати** *чизеро* **чашидан** аз чизе баҳра бурдан; ҳузуру ҳаловати чизеро дидан: **лаззати бӯсаҳои аввалинро чашидан, лаззати дидор чашидан, лаззати ҳаётро чашидан; лаззати хӯрду хобро аз даст додан** бароҳат хӯрдаву хобида натавонистан; зиндагӣ барои касе талх шудан.

**ЛАЗЗАТАФЗО** لذّتافزا он чи лаззати чизеро боз ҳам зиёдтар мекунад.

**ЛАЗЗАТБАХШ** لذّتبخش он чи кас аз он лаззат ва ҳаловат мегирад.

**ЛАЗЗАТГИР** لذّتگیر лаззатгиранда, аз маза ва гуворои чизе баҳраваршаванда.

**ЛАЗЗАТЁБ** لذّتیاب **:лаззатёб гардидан // лаззатёб шудан** лаззат бурдан, ҳаловат кардан; баҳраманд шудан.

**ЛАЗЗАТЁБӢ** لذّتیابی лаззат бурдан, ҳаловат бурдан, лаззатёб гардидан.

**ЛАЗЗАТНОК** لذّتناک хушмаза, гуворо, хушгувор.

**ЛАЗЗАТФИЗО** لذّتفیزا *ниг.* **лаззатафзо**.

**ЛАЗЗАТОВАР** لذّتآور оварандаи лаззат, чизе, ки мазаи хуб дорад, болаззат.

**ЛАЗИЗ** *а.* لذیذ лаззатнок, болаззат, бомаза, хуштаъм; ширин: **меваҳои лазиз, таомҳои лазиз, хӯроки лазиз**.

**ЛАЗЪ** *а.* لذع *кит.* сӯзиш; озор, озори дил.

**ЛАИБ** *а.* لعب *кит.*, *ниг.* **лаъб**.

**ЛАИМ** *а.* لئیم *кит.* 1. бахили гузаро; хасис, мумсик. 2. нокас, фурӯмоя, пасттинат.

**ЛАИМӢ** لئیمی 1. бахилӣ, хасисӣ. 2. фурӯмоягӣ, нокасӣ.

**ЛАИМОНА** لئیمانه бахилона, хасисона.

**ЛАИМУТТАБЪ** *а.* لئیمالطبع *кит.* хасистабиат, мумсик.

**ЛАИН** *а.* لعین 1. лаънаткарда, лаънатӣ, малъун. 2. нокас, бадтинат, палид: **душмани лаин, хасми лаин**.

**ЛАЙИН** *а.* لئین нарм, мулоим.

**ЛАЙЛ** *а.* لیل шаб; **лайлу наҳор** шабу рӯз.

**ЛАЙЛАК** لکلک *гуфт., ниг.* **лаклак**.

**ЛАЙЛАКӢ** لیلکی *гуфт.*, *ниг.* **лаклакӣ**.

**ЛАЙЛАТУЛҚАДР** *а.* لیلةالقدر *д.* шаби қадр, шаби 27-уми моҳи рамазон, ки он шабро бандагон бо дуову ибодат рӯз мекунанд.

**ЛАЙЛӢ** *а.* لیلی 1. *мансуб ба* **лайл**; шабӣ, шабона. 2. номи маъшуқаи Маҷнун дар достони «Лайлӣ ва Маҷнун». 3. *киноя аз* маъшуқа, маҳбуба.

**ЛАЙЛО** ليلا *ниг.* **лайлӣ** 2.

**ЛАЙС** *а.* ليث *кит.* шери дарранда.

**ЛАК I** لک 1. сад ҳазор; **лак-лак // лак андар лак** хеле зиёд, бисёри бисёр; **лаки дар лак** *ниг.* **лак андар лак; ◊ ҳисоб чав-чав, бахшиш лак-лак** он ки кораш ҳисобӣ нест, шахси исрофкор.

**ЛАК II** لک аҳмақ, аблаҳ, нодон; **Лаку Пак** а) номи ду қаҳрамони содалавҳи афсонавӣ; б) *маҷ.* ду аблаҳи бо ҳам дӯст: **лаку пак.**

**ЛАК//ЛОК III** لک//لاک 1. либос ё порчаи кӯҳна ва пора-пора. 2. жандапӯш, гандапӯш.

**ЛАКАЛАК** لکلک **:лакалак задан** ба оҳанги рақсу суруд қарсак задан.

**ЛАКАШАМ** لکه‌شم *гуфт.* лаванд, ландаҳур, ноӯҳдабаро.

**ЛАКДИРОЙ** لک‌دیرای ҳарзагӯй, беҳудагӯй, жожхо.

**ЛАККА** لکّه доғи ба рӯи чизе пайдошуда, асаре, ки аз равған, ранг *ва г.* дар либос ё чизҳои дигар мондааст, доғ; **◊ лаккаи абр** пораи абр, абрпора.

**ЛАККАГИРӢ** لکّه‌گیری пок кардани доғ аз либос.

**ЛАККАДОР** لکّه‌دار доғдор; **лаккадор кардан** а) доғдор кардан; б) *маҷ.* бадном кардан.

**ЛАКЛАК** لکلک парандаи пой, гардан ва нӯлаш дарозе, ки баҳорон дар ҷойҳои баланд ошёна месозад, лайлак.

**ЛАКЛАКБОЗӢ** لکلکبازی як хел бозии бачагон, ки аз коғаз чизе месозанд ва мисли бодбарак ҳангоми шамол ба ресмон баста мепаронанд.

**ЛАКЛАКӢ** لکلکی ба монанди лаклак, лаклакмонанд; **барфи лаклакӣ** барфи калон-калони нарм.

**ЛАКЛАКХОНА** لکلک‌خانه лонаи лаклак.

**ЛАКМУС** *ҳол.* لکمس моддаи кабуди рангуборӣ, ки аз растаниҳои баҳрӣ месозанд ва ҳамчун индикатори химиявӣ истифода мебаранд.

**ЛАКНАТ//ЛУКНАТ** *а.* لکنت гирифтани забон дар вақти гап задан, тутилагӣ; **лакнат доштан** вақти гапзанӣ забон гирифтан, тутила (алкан) будан.

**ЛАКОНА** لکانه *кит.* ҳасиб, рӯдаи гӯсфанд, ки бо гӯшту ҷигари кӯфта пур карда мепазанд.

**ЛАКОТ** لکات хаставу бемадор, шалпар (*аз кори зиёд ва г.*): **лакот шудан**.

**ЛАКОТӢ** لکاتی беҳолию бемадорӣ, шалпарӣ.

**ЛАКҲАН** *ҳ.* لکهن *д.* рӯзадории ҳиндуён ва бутпарастон.

**ЛАҚ** لق **:лақу дақ** замини хушки беалаф; **лақу луқҳо** кӯҳнакола, лашу луш, чизҳои кӯҳнаю фарсуда, лоқу пар; **лақу луқи рӯзгор** чизҳои зарурии хона, чизу чораи рӯзгор.

**ЛАҚАБ** *а.* لقب номи иловагие, ки ба кас аз рӯи сифати нек ё бад, ё аз рӯи ягон кораш дода мешавад (*муқ.* **тахаллус**, ки худи шахс интихоб мекунад); унвон: **лақаб гирифтан, лақаб гузоштан, лақаб додан, лақаб доштан, лақаб мондан, лақаб ниҳодан; лақаб равшантар аз ном аст** (*мақ.*) лақаб чигунагии шахсро беҳтар аз ном ифода мекунад.

**ЛАҚАБГУЗОРӢ** لقب‌گذاری *исми амал аз* **лақаб гузоштан**; лақабмонӣ.

**ЛАҚАЙ** لقی 1. номи яке аз қабилаҳои туркзабон. 2. намояндаи ин қабила.

**ЛАҚАЙӢ** لقیی *мансуб ба* **қабилаи лақай; аспи лақайӣ** номи яке аз зотҳои аспи боркашу саворӣ, ки дар Тоҷикистон парвариш мешавад.

**ЛАҚВА** *а.* لقوه *тиб.* беморие, ки даҳон ё рӯи одам кач мешавад, фалаҷи рӯй.

**ЛАҚИТ** *а.* لقیط *кит.* кӯдаки навзоди бесоҳиб, бачаи партов.

**ЛАҚҚА** لقّه *ниг.* **лаққамоҳӣ**.

**ЛАҚҚАМОҲӢ** لکقه‌ماهی *зоол.* як навъ моҳии калони мӯйлабдор аз оилаи зағорамоҳиҳо.

**ЛАҚҚИГӢ** لقیگی пургӯӣ, сергапӣ, ҳарзагӯӣ, ёвагӯӣ.

**ЛАҚҚИДА** لقیده *сифати феълии замони гузашта аз* **лаққидан**; **лаққида мондан** а) беихтиёр сергапӣ кардан, ноогоҳона саргарми сӯҳбат шудан; б) нохост дар бораи чизе гуфта мондан, сирреро беихтиёр ором кардан.

**ЛАҚҚИДАН** لقیدن бисёр ва беҳуда гап задан, ҳарза гуфтан, беҳудагӯӣ кардан.

**ЛАҚҚӢ** لقی сергап, серҷоғ, ҳарзагӯ; даҳаняла; **лаққӣ афтидан (афтодан)** а) зуд бовар кардан; б) осон фиреб хӯрдан, фирефта шудан.

**ЛАҚҚОН(И)ДАН** لقاندن//لقانیدن *тарзи бавоситаи* **лаққидан**; касеро бисёр гап занондан, ба гап андохтан (*барои шӯхӣ ё гапгирӣ*).

**ЛАҚҚОН(И)ДАНӢ** لقّاندنی//لقّانیدنی *сифати феълии замони оянда аз* **лаққон(и)дан**; **лаққон(и)данӣ шудан** касеро ба гап андохтан хостан, бо мақсад ба гап гирифтани касе.

**ЛАҚЛАҚ** لقلق *гуфт.* бемаънигӯӣ, ҳарзагӯӣ; сергапӣ.

**ЛАҚЛАҚА** *а.* لقلقه *кит.* 1. бонги лаклак. 2. овози сахти боизтироб. 3. *ниг.* **лақлақ**.

**ЛАҚУЛУҚ** لقولق *гуфт., ниг.* **лақ (лақу луқ)**.

**ЛАЛЛУ//ЛАЛЛУҚ** للّو//للوق *гуфт.* фарбеҳи камқувват ва ноӯҳдабаро.

**ЛАЛЛУҚОНА** للوقانه *гуфт.* монанди лаллуқ; лавандона.

**ЛАЛМ** للم замини корами беоб, замине, ки обёрӣ намешавад.

**ЛАЛМИКОР** للمی‌کار деҳқон ё воҳиди дигари кишоварзӣ, ки дар заминҳои лалмӣ киштукор мекунад.

**ЛАЛМИКОРӢ** للمی‌کاری киштукор дар замини лалмӣ, зироат дар замини обёринашаванда; **майдони лалмикорӣ** киштзори лалмӣ.

**ЛАЛМӢ** للمی 1. обёринашаванда; аз барфу борон обхӯранда: **замини лалмӣ**; **лалмӣ киштан** дар замини лалмӣ кишт кардан. 2. ғалла ва дигар маҳсулоти кишоварзӣ, ки дар замини лалмӣ рӯёнида шудааст: **гандуми лалмӣ, тарбузи лалмӣ; шавад - обӣ, нашавад - лалмӣ** (*зарб.*) дар мавриди аз рӯи таваккал иҷро кардани коре, ки суду зиёни он начандон аст, истеъмол мешавад.

**ЛАМА I** *исп.* لمه *зоол.* як навъ ҳайвони ҷуфтсум аз оилаи шутурҳо.

**ЛАМА II** *тибет.* لمه роҳиби буддоиёни Тибет ва Муғулистон.

**ЛАМАИЗМ** *тибет.* لمه‌یزم яке аз мазҳабҳои асосии буддоӣ, ки пайравонаш дар Тибет, Муғулистон ва Русия (*бурятҳо, қалмиқҳо ва тувагиҳо*) зиндагӣ мекунанд.

**ЛАМАРКИЗМ** *фр.* لمرکیزم назарияи инкишофи эволютсионии табиати зинда, ки табиатшиноси фаронсавӣ Ж.Б. Ламарк (1744-1829) пешниҳод кардааст.

**ЛАМ-ЛУМ** لم‌لم *калимаи тасвирӣ*; **лам-лум карда гаштан** *гуфт.* бо чизе худро машғул кардан, бо коре худро банд карда гаштан.

**ЛАМПА** *фр.* لمپه 1. чароғи навъ ва сохти гуногун: **лампаи карасинӣ, лампаи овеза, лампаи даврапилта, лампаи хирасӯз, шишаи лампа, лампа(ро) даргирондан, лампаро хомӯш кардан; лампаи сиюм (чилум)** чароғи даврапилтаи равшане, ки асосан ба сақф овехта мешавад; **равғани лампа** карасин; **лампа сӯхтан** лампа даргирифтан. 2. *физ.* номи баъзе асбобҳои махсус: **лампаи генераторӣ**, **лампаи электронӣ** (*дар радиотехника*); ¤ **лампаи лаҳимкорӣ** лампаи бензинӣ барои тафсонидани лаҳимкаш.

**ЛАМПАДОР** لمپه‌دار **:радиоприёмники лампадор** радиоприёмники бо лампаҳои электронӣ коркунанда.

**ЛАМПОЧКА** *р.* لمپاچکه чароғе, ки бо қувваи барқ дармегирад.

**ЛАМС I** *а.* لمس палмосида, даст-даст карда дарк кардан, бо даст эҳсос кардан (*дуруштию гармӣ, сардию гармии чизеро*); **қобили ламс** ламсшавандагӣ, ламспазирӣ; **ламс кардан** а) бо даст эҳсос кардан; б) даст-даст карда дидан чизеро.

**ЛАМС II** *а.* لمس *гуфт.* суст, ланҷ: **ламсу фаҳӯл** сусту лаванд.

**ЛАМТУР** لمتر *кит.* ғафс, фарбеҳ, лаванд.

**ЛАМҲА** *а.* لمحه *кит.* муддати андак, лаҳза, дам.

**ЛАМЪА** *а.* لمعه дурахш, равшанӣ, партав.

**ЛАМЪАФИШОН** لمعه‌فشان партавфишон, равшаниандоз.

**ЛАМЯЗАЛ** *а.* لم‌یزل 1. безавол; ҷовид, абадӣ, безаволӣ. 2. безавол (*сифати Худо*).

**ЛАНГ I** لنگ одам ё ҳайвоне, ки як пояш айб дошта (*хоҳ модарзод ва хоҳ маъюб шуда*), дуруст роҳ рафта наметавонад, чӯлоқ; **хари**

**ланг** а) хари як пояш маъюб; б) *мач.* сустрафтор, танбал.

**ЛАНГ II** لنگ *гуфт.* иллат; бало, офат; **ланг будан** иллатнок (нуқсондор) будан; **ланг расидан** осеб расидан, офат расидан.

**ЛАНГАР** لنگر 1. оҳани вазнини махсуси занҷирдор, ки вақти таваққуфи киштиҳо барои устувор истодани онҳо ба об мепартоянд: **лангари киштӣ**; **лангар андохтан // лангар партофтан** а) ба об лангар партофтани киштӣ барои аз ҳаракат боздоштан (*дар бандар*); б) *мач.* дар ҷое таваққуф кардан; устувору барқарор истодан; **лангар бардоштан** лангар аз об берун овардани киштӣ (*барои ба роҳ баромадан*). 2. чизи вазнине, ки барои дар як вазъият нигоҳ доштани дастгоҳе ба кор мебаранд: **лангари дастгоҳи бофандагӣ; лангари соат** қисми таркибии соатҳои деворӣ, ки бо ҷунбидани он чархҳои соат ба ҳаракат меоянд, раққосаки соат. 3. *таър.* ҷое, ки ҳар рӯз дар он ба фақирон оши умумӣ медоданд; **лангар зада** бо тамкин, бо виқор, бо салобат: **лангар зада истодан, лангар зада нишастан**.

**ЛАНГАРАК** لنگرک *ниг.* **лангарча**; **лангараки соат** *ниг.* **лангари соат**.

**ЛАНГАРАНДОЗӢ** لنگراندازی *исми амал аз* **лангар андохтан; ҷои лангарандозии киштиҳо** *ниг.* **лангаргоҳ.**

**ЛАНГАРГОҲ** لنگرگاه ҷои лангар андохтан ва истодани киштиҳо; бандар.

**ЛАНГАРДОР** لنگردار 1. дорои лангар, болангар: **соати лангардор**. 2. сангин, вазнин.

**ЛАНГАРӢ** لنگری *мансуб ба* **лангар** 3; **табақи лангарӣ** табақи бисёр калон.

**ЛАНГАРЧӮБ** لنگرچوب чӯби дарозе, ки дорбозон вақти дорбозӣ барои нигоҳ доштани мувозинат ба даст мегиранд.

**ЛАНГАС** لنگس **:лангас задан** *гуфт.* забона задан (-и оташ).

**ЛАНГИДА** لنگیده *сифати феълии замони гузашта ва феъли ҳол аз* **лангидан**.

**ЛАНГИДАН** لنگیدن 1. ба сабаби иллати модарзод ё маъюбу дардманд будани як пой дуруст роҳ рафта натавонистан, дар рафтор халал пайдо шудан. 2. *мач.* пеш нарафтани коре, дар коре халал ва таваққуф рӯй додан. 3. *мач.* дар коре омил набудан, кореро нағз надонистан: **дар коре лангидан**; ◊ **бо (ҳар) ду по лангидан** а) ягон пешравӣ надоштани кор (-и идорае); б) ниҳоят ноӯҳдабаро будани касе; **пои** *касе* **дар иҷрои коре налангидан** дар иҷрои коре дудила нашудан, беҷуръатӣ накардани касе; **чун шутур аз элак лангидан** кори азимеро анҷом дода, дар иҷрои кори хурде оҷиз мондан; аз ӯҳдаи ҳалли масъалаи душворе баромада, дар ҳалли масъалаи ночизе дармондан.

**ЛАНГӢ** لنگی ланг будан; дуруст роҳ гашта натавонистан бинобар иллат доштани пой.

**ЛАНГОК** لنگاک *кит.* ранҷонанда, хафакунанда ва ноферам.

**ЛАНГОН** لنگان *феъли ҳол аз* **лангидан**; роҳгардӣ бо пои ланг, лангида (роҳ гаштан); **лангон-лангон** лангида-лангида роҳ рафтан, мисли ланг роҳ гаштан.

**ЛАНДАҲУР** لندهور одами қавиҳайкали пурзӯри танбал.

**ЛАНДАҲУРӢ** لندهوری танбалӣ.

**ЛАНҶ** لنج 1. суст, беморнамо; лакот. 2. палаве, ки нисбатан зиёд дам хӯрда ё биринҷаш бо сабаби серобӣ мулоим шудааст. 3. *мач.* расво, бемаза, чатоқ; ◊ **корро ланҷ кардан** корро вайрон кардан; корро расво кардан.

**ЛАНҶА** لنجه *кит.* рафтори бо нозу ишва, нозхиром.

**ЛАНҶИДАН** لنجیدن *кит.* 1. кашида баровардан, баровардан (*аз даруни чизе*). 2. ба ин тарафу он тараф майл карда мурғобивор роҳ гаштан.

**ЛАНҶӢ** لنجی 1. сустӣ, бемадорӣ; лакотӣ. 2. офат, бало.

**ЛАОЛӢ** *а.* لآلی *ҷ.* **лӯълӯ**.

**ЛАОМА** *а.* لآمه 1. лаимӣ, нокасӣ. 2. хасисӣ.

**ЛАПАР I** لپر қисми сахти пеши кулоҳ, кепка; лабаи кепка.

**ЛАПАР II** لپر *мус.* сурудхонии бадеҳамонанди

дукаса.

**ЛАП-ЛАП** لپلپ *калимаи тақлиди* садои мавҷи об; шалаппас.

**ЛАППАС//ЛАППОС** لپّس//لپّاس *гуфт., ниг.* **лап-лап** *ва* **лаппиш** 1; **лаппас задан** дар ҳолати лаппиш будан, лаппидан (-и об ва мавҷҳои дигар).

**ЛАППАСЗАНӢ** لپّس زنی мавҷзанӣ.

**ЛАППИДА** لپّیده *сифати феълии замони гузашта аз* **лаппидан; лаппида-лаппида** лаппиш хӯрда-лаппиш хӯрда.

**ЛАППИДАН** لپّیدن ҷунбидани чизҳои обакӣ; андак талотум доштани об; бо таъсири бод ба ҷунбиш омадан, амвоҷ хӯрдан (-и парчам *ва г.*).

**ЛАППИШ** لپش 1. *исми феълӣ аз* **лаппидан**; ҷунбиши чизҳои обакӣ ва эҳтизози матоъҳои тунуку нозук; шалаппас задан; **лаппиш хӯрдан** 1. лапидан, лаппас задан. 2. *физ.* ҳаракате, ки дараҷаи муайяни такроршавӣ дорад: **лаппиши раққосаки соат, суръати лаппиши механикӣ.**

**ЛАППӢ** لپّی *гуфт.* нохост, якбора ногаҳон; **лаппӣ карда омадан** нохост омада мондан.

**ЛАППОН(И)ДАН** لپاندن//لپانیدن *тарзи бавоситаи феъли* **лаппидан**; ҷунбонидан, ба ҷунбиш овардан (-и чизҳои обакӣ ва матоъҳои тунук).

**ЛАППОС** لپاس *ниг.* **лаппас**.

**ЛАР** لر *кит.* 1. ҷӯй, ки онро хоҳ сел ва хоҳ одам кандааст. 2. бағал, каш.

**ларз** لرز *асоси замони ҳозира аз* **ларзидан**.

**ЛАРЗ** لرز ларза, ларзиш; **табу ларз** вараҷа, таб-ларза; **тарсу ларз** аз шиддати тарс ларзидан; **бо тарсу ларз** тарсону ларзон; **ларз-ларз** ларзанда, ларзон; **ларз хӯрдан** ларзидан.

**ЛАРЗА** لرزه ҷунбиш, таконхӯрии пай дар пай, ларза, раъша; эҳтизоз; **ларза афкандан (афгандан) // ларза андохтан** *ниг.* **ба ларза андохтан**; **ларза афтодан** *ниг.* **ба ларза афтодан; ларза гирифтан** *касеро* ларзидан; вараҷа гирифтан касеро; **замин ба ларза омадан // замин ба ларза шудан** замин ҷунбидан, заминҷунбӣ шудан; **ба (дар) ларза андохтан // ба ларза даровардан // ба ларза овардан** а) ларзонидан, ба ҷунбиш овардан; б) *маҷ.* ҷунбонда рӯ ба сустиву вайронӣ овардан; **ба ларза афтодан // ба ларза даромадан // ба ларза омадан** ларзидан, такон хӯрдан, ба раъша афтодан.

**ЛАРЗАНДА** لرزنده *сифати феълии замони ҳозира ва феъли ҳол аз* **ларзидан**; ларзон.

**ЛАРЗИДА** لرزیده *сифати феълии замони гузашта аз* **ларзидан; ◊ дили** *касе* **ларзида мондан** ҳаросида мондан, ҳаросон шудан, тарсидан.

**ЛАРЗИДАН** لرزیدن 1. пайдарҳам, тез-тез ва бо фосилаҳои кӯтоҳ-кӯтоҳ ҷунбидан, такон хӯрдани ягон чиз (*ҷои худро дигар накарда*); ба раъша афтодан (-и бадан), ларза хӯрдан: **дарағ-дарағ (дарақ-дарақ, дир-дир) ларзидани аъзои бадан, пир-пир ларзидани коғаз; замин ларзидан** замин ҷунбидан, ба ларза омадани замин. 2. *маҷ.* ҳаросон шуда, ба изтироб афтодан, тарсидан, тарсида ба воҳима афтодан; **овози** *касе* **ларзидан** дар овози сухани касе эҳсос шудани ҳаяҷони сахту изтироб; **◊ дили** *касе* **ларзидан** тарсидан, ҳаросидан, ба воҳима афтодан; **ба худ ларзидан** сахт ларза гирифтани касе, бо шиддат ларзидани тамоми бадани касе; **чун барги бед ларзидан // барги бед барин ларзидан** сахт ларзидан аз ғояти тарсу ваҳм.

**ЛАРЗИШ** لرزش 1. *исми феълӣ аз* **ларзидан**; ларза, такон, ҷунбиш, раъша: **ба ларзиш овардан** ларзондан; **ба ларзиш омадан** ларзидан. 2. ҷунбиши муттасили ҷисме, лаппиш.

**ЛАРЗ-ЛАРЗОН** لرزلرزان дар ҳолати ларзандагӣ, ларзида-ларзида.

**ЛАРЗОН** لرزان *феъли ҳол аз* **ларзидан**; дар ҳолати ларзиш буда, ларзанда: **бо дастони ларзон, бо овози ларзон**: **тарсону ларзон** дар ҳолати тарсу ларз, бо тарсу ларз; **ларзон шудан** ларзидан, ба ларза афтодан.

**ЛАРЗОНАК** لرزانک андаке ларзанда; **пули ларзонак** кӯпруки ноустувор, пули шалақ.

**ЛАРЗОНАНДА** لرزاننده *сифати феълӣ аз* **ларзидан;** ба ларза дароваранда.

**ЛАРЗОН(И)ДАН** لرزاندن//لرزانیدن *тарзи бавоси-*

*таи* **ларзидан**; ба ларза овардан, ба ларзиш водор кардан; ҷунбондан, такон додан; ба эҳтизоз овардан.

**ЛАС** لس навъи матои нахии якранг, ки бештар барои астар ба кор меравад.

**ЛАСИН** لسین *ниг.* **ласӣ**.

**ЛАСӢ** لسی *мансуб ба* **лас**; аз лас дӯхташуда.

**ЛАСМ** *а.* لثم *кит.* бӯсидан, бӯсиш.

**ЛАТ I** لت 1. задан бо даст, калтак *ва г.*, зарба, латма. 2. халал, монеа; **зарбу лат** задан, калтаккӯбӣ, калтаккорӣ, лату кӯб; **лат додан** *чизеро* а) задан, такон додан; зада тела додан; б) *хӯр.* лат дода омехта ва тайёр кардани ягон чизи шуррут (*барои пухтан*); в) *маҷ.* халал расондан, монеъ шудан; миёни корро шикастан; **лат додан** *касеро маҷ.* гап ё раъйи касеро гардонда ӯро хиҷил кардан; касеро сахт сарзаниш кардан, афшонда партофтан; **лат задан** *ниг.* **лат додан** *чизеро;* б) **лат хӯрдан** а) зарба дидан, ба зарба дучор шудан; б) дар натиҷаи афтодан, беҳаво пой мондан, бори вазнинеро бардоштан *ва г.,* муддате дардманд шудан (-и даст, пой ё миёни одам); в) *маҷ.* зада шудан, дучори сарзанишу танқид шудан; **миёни кор лат хӯрдан** *киноя аз* халал ёфтани коре, ба монеае дучор омадани коре.

**ЛАТ II** لت *кит.* шашпар, гурз.

**ЛАТ III** لت пора; **лат-лат** пора-пора, порча-порча, тикка-тикка.

**ЛАТАНБАР//ЛАТАНБОР** لتنبر//لتنبار *кит.* 1. пурхӯр, бисёрхӯр, шикампараст. 2. *маҷ.* ҳеҷкора, коҳил. 3. нодон, ҷоҳил, аҳмақ.

**ЛАТАНБОН** لتنبان *кит.* он ки шикамаш аз пурхӯрӣ монанди анбон шавад, шикамбора, пурхӯр.

**ЛАТАР** لتر 1. *кҳн.* воҳиди вазн, ки ба 2,5 кг баробар будааст. 2. *кит.* як навъ қадаҳи шаробхӯрӣ.

**ЛАТБАРДОР** لتبردار ҷонсахт, сахтҷон; тобовар.

**ЛАТБАРДОРӢ** لتبرداری ҷонсахтӣ, сахтҷонӣ; тобоварӣ.

**ЛАТВИЯГӢ** لتویگی *ниг.* **латвӣ**.

**ЛАТВӢ** لتوی *мансуб ба* **Латвия**; латвиягӣ: **забони латвӣ**, **миллати латвӣ**; **аҳли латвӣ** латишҳо.

**ЛАТИФ** *а.* لطیف 1. нозук, зариф; нарм. 2. гуворо, форам, матбӯъ. 3. дилкаш, дилпазир, дилписанд; нозанин, раъно, зебо; **андоми латиф** андоми нозуку зебо, қаду қомати раъно; **боғи латиф** боғи дилписанду дилкушо; **бӯи латиф** бӯи хушу форам (-и гулу майса); **савти латиф** овози фораму гӯшнавоз; **санъати латиф** санъати нафис, ҳунари зебо; **табассуми латиф** табассуми аз рӯи меҳру лутф, табассуми ширин; **табъи латиф** табъи нозук; хулқу атвори дилписанд; **таоми латиф** хӯроки хушмазаву гуворо; **ҷинси латиф** а) ҷинси нозук; б) *маҷ.* ишора ба зан; **ҳусни латиф** ҷамоли ҷаззоб, ҳусни дилфиреб; **шеъри (ашъори) латиф** шеъри пурнафосат, шеъри нағз.

**ЛАТИФА** *а.* لطیفه 1. яке аз жанрҳои насрии адабиёт аст, ки ҳикоячаҳои шӯхи хандаовар ва нақлҳои кӯтоҳи дилнишинро дар бар мегирад, базла; аския.

**ЛАТИФАГӮӢ** لطیفه‌گویی нақл кардани ҳикоячаҳои шӯхи хандаовар, зарофатгӯӣ, мутоиба; **латифагӯӣ кардан** латифа гуфтан, зарофатгӯӣ кардан (*одатан барои вақтгузаронӣ*).

**ЛАТИФАГӮЙ** لطیفه‌گوی он ки латифа мегӯяд, гӯяндаи ҳикоячаҳои шӯхи хандаовар.

**ЛАТИФАНАМО** لطیفه‌نما монанди латифа, шӯхиомез, ҳикояҳои латифамонанд.

**ЛАТИФАНДОМ** لطیف‌اندام андоми латиф дошта, нозукандом.

**ЛАТИФАНДОМӢ** لطیف‌اندامی латифандом будан, нозукандомӣ.

**ЛАТИФБОЗУ** لطیف‌بازو дорои бозуи зебо ва нарму нозук.

**ЛАТИФӢ** لطیفی латиф будан; латофат, назокат.

**ЛАТИФМАНЗАР** لطیف‌منظر хушрӯй, зебосурат, хушандом.

**ЛАТИФПАЙВАНД** لطیف‌پیوند мавзун, нозук.

**ЛАТИФСИРИШТ** لطیف‌سرشت покниҳод, нозуктабъ.

**ЛАТИФТАБИАТ** لطیف‌طبیعت некӯсиришт, хушхулқ.

**ЛАТИФХӮЙ** لطیف‌خوئی нармхӯӣ, хушфеълӣ,

хушхулқӣ.

**ЛАТИШ** لتیش *ниг.* **латвӣ (аҳли латвӣ)**.

**ЛАТИШӢ** لتیشی *мансуб ба* **латишҳо**; **забони латишӣ** *ниг.* **латвӣ (забони латвӣ)**.

**ЛАТМА** *а.* لطمه ба ҳамдигар хӯрдани ду чиз; садама, осеб; зарба; тарсакӣ, шаппотӣ; **латма задан** а) зарба расонидан; б) халал расондан.

**ЛАТОИФ** *а.* لطائف 1. *ҷ.* **латифа.** 2. *кит.* нозукиҳо, борикиҳо. 3. лутфу марҳамат.

**ЛАТОИФУЛҲИЯЛ** *а.* لطائف‌الحیل *кит.* макру ҳилаҳои нозук.

**ЛАТОФАТ** *а.* لطافت 1. латифӣ, назокат, нозукӣ, зарифӣ. 2. зебоӣ, раъноӣ: **латофати субҳи баҳорӣ, ҳусну латофати духтар, ҳусну латофати фасли сол.**

**ЛАТРА** لتره *кит., кҳн.* пора-пора, дарида.

**ЛАТТА** لتّه 1. қисме аз матоъ; як порча матоъ аз либос ё ягон чизи кӯҳнаи аз кор баромада: **ба латта бастан, бо латта пок кардан**; **латтаи кӯҳна** *ниг.* **латтакӯҳна; латтаи оҳорӣ** а) порчаи оҳордор, матое, ки барои шах ва чилодор шудан ба он оҳор молидаанд ё ба оби оҳордор андохта гирифтаанд; б) *маҷ.* матои нав; **латтаи софӣ** матое, ки бо он чизҳои обакиро аз чирку дурд *ва г.* соф мекунанд, порча барои полудани моеот. 2. *маҷ.* одами аз ҳад зиёд мулоимтабиату сустирода; ⌑ **латтаи** *касе* **ба (бар) об афтидан** а) сирри касе фош шудан; б) расвову шарманда гардидан.

**ЛАТТАБАНД** لتّه‌بند бо латта басташуда; **латтабанд кардан** бо латтае бастан (*мас.*, *даҳони сатилро*).

**ЛАТТАГИН//ЛАТТАГӢ** لتّگین//لتّگی он чи ба латта марбут ё аз латта дӯхта шудааст.

**ЛАТТАКӮҲНА** لتّه‌کهنه латтаи фарсуда ва нодаркор; либос ва дигар чизҳои кӯҳнаи бекора.

**ЛАТТАПАРАСТ** لتّه‌پرست зан ё марде, ки ба либоспӯшӣ ва умуман ба сару либос аз ҳад зиёд аҳамият медиҳад.

**ЛАТТАПЕЧ** لتّه‌پیچ он чи ба латта печонда шудааст; **латтапеч кардан** бо латта печонидан.

**ЛАТТАПОРА** لتّه‌پاره порчае аз матои кӯҳнаву нодаркор, латтакӯҳна; лахтак.

**ЛАТТА-ПУТТА** لتّه‌پته либос ва дигар чизҳои кӯҳнаи бекора ё камарзиш.

**ЛАТТАХОР** لتّه‌خوار *бот.* навъи алафи бегона, ки одатан дар ғаллазор мерӯяд ва баргу пояи сабзу сафедчатоби нарми хордор ва гули сабадаки бунафшу сурхранг дорад.

**ЛАТХОРА** لت‌خواره он ки зарбаҳоро тоқат ва таҳаммул мекунад.

**ЛАТХӮРӢ** لت‌خوری зарбхӯрӣ, садама дидан.

**ЛАТХӮРДА** لت‌خورده *сифати феълии замони гузашта аз* **лат хӯрдан**; зарбахӯрда, садамадида.

**ЛАТХӮРДАГӢ** لت‌خوردگی *шакли дигари сифати феълии замони гузашта аз* **лат хӯрдан: латхӯрдагиҳои бадан.**

**ЛАФ(Ф)** لف печониш дар шакли лӯла, лӯлакорӣ; **лаффу нашр** *адш.* дар шеър ё наср дар як қатор омадани чанд калима (*мас.*, *исм*), ки дар паси онҳо калимаҳои муносибашон (*мас.*, *сифатҳо ё феълҳояш*) мутаносибан ба ҳамон миқдор оварда мешаванд.

**ЛАФЕТ** *олм.* لفت *ҳ.* маснади тӯп, аробаи тӯп, пояи тӯп.

**ЛАФЗ** *а.* لفظ 1. гапе, ки аз даҳон мебарояд, сухан, калом, гап. 2. *гуфт.* забон, лаҳҷа; **лафзи қабеҳ** сухани зишт, гапи ганда; дашном; **лафзи бад доштан** бадгап будан, дуруштсухан будан; **лафз ба лафз** калима ба калима, ҳарф ба ҳарф, таҳтуллафз; ◊ **аз лафзи худ гаштан** аз қавли худ гаштан; аҳдшиканӣ кардан.

**ЛАФЗАН** *а.* لفظاً даҳонакӣ, ба таври шифоҳӣ.

**ЛАФЗБОЗ** لفظ باز *ниг.* **суханбоз**.

**ЛАФЗБОЗӢ** لفظبازی суханбозӣ, сухан-пардозӣ (*ба маънӣ кам аҳамият дода*); сафсатагӯӣ.

**ЛАФЗӢ** لفظی шифоҳӣ, даҳонакӣ; **адабиёти лафзӣ** адабиёти даҳанакӣ, фолклор; **санъати лафзӣ** *адш.* яке аз ду санъати бадеӣ, ки зебоии суханро ба мадди аввал мегузорад.

**ЛАФИФ** *а.* لفیف *ниг.* 1. дарҳампечида. 2. *маҷ.* ҳамроҳ, дӯсти холис.

**ЛАФЧ//ЛАФҶ** لفچ//لفج *кит.* 1. лаби ғафси овезон

мисли лаби шутур. 2. гӯштпораи беустухон.

**ЛАФЧА//ЛАФҶА** لفچه//لفجه *ниг.* **лафч.**

**ЛАФЧАН** لفچن *кит.* одами лабғафс.

**ЛАФҶ** لفج *ниг.* **лафч**.

**ЛАФҶА** لفج *ниг.* **лафча**.

**ЛАХА** لخه кӯҳна, кафши кӯҳна, ки дар пой намеистад.

**ЛАХА-ЛАХА** لخه‌لخه *гуфт.* кӯҳнаи ҷиғда-ҷиғда, дарида; **кӯрпаи лаха-лаха** кӯрпаи кӯҳнаи даридагӣ.

**ЛАХ-ЛАХ** لخلخ *шакли кӯтоҳшудаи* **лахт-лахт;** тамоман порашуда ва дарида.

**ЛАХЛАХА** لخلخه *кит.* хушбӯиҳои омехта (*аз мушку анбар ва г.*).

**ЛАХТ I** لخت пора, ҳисса, қитъа, тикка; **лахте** а) порае, қисме, қитъае аз чизе; б) *кит.* нафасе, даме, лаҳзае; **лахти ҷигар** порае аз ҷигар; ҷигарпора; *муқ.* **хуни ҷигар; лахт-лахт** а) пора-пора, тикка-тикка; б) *кит.* кам-кам, андак-андак; **лахти ҷон** *киноя аз* шахси ниҳоят азиз; **лахти хун гардидани ҷигар** ҷигархун шудан аз дарду алам; гирифтори ғами сахту мусибат шудан.

**ЛАХТ II**لخت *кит.* шашпар, гурз, лат; **лахти Рустам** гурзи Рустам.

**ЛАХТА** لخته порчаи хурде аз чизе, тикка, пора; **лахтаи хун** хуни баста, хуни хушкшуда; **лахта-лахта** а) порча-порча; б) лӯнда-лӯнда (*оид ба хун*); **лахта кардан** ба порчаҳои хурд мубаддал кардан, тика-тика кардан.

**ЛАХТАК** لختک пораи баъд аз либосбурӣ мондаи матоъ, қуроқ.

**ЛАХТАШАВӢ** لخته‌شوی ғафс шудани хун.

**ЛАХЧА** لخچه 1. оташпора, ахгар; қисми баъд аз шӯъла зада сӯхтан сурхшудамондаи ҳезуму ангишт; **лахча барин // лахчаи оташ барин** сурхи ба ранги лахчаи оташ монанд. 2. *маҷ.* қисми насӯхта сиёҳшудамондаи ангишту ҳезум, чуғ.

**ЛАХЧАВОР** لخچه‌وار мисли лахча.

**ЛАХЧАК//ЛАХШАК** لخچک//لخشک оши хамираш порча-порчаи чоргӯша буридашуда, туппа.

**ЛАХШ** لخش 1. лағз, лахшидан, лағзидан. 2. *гуфт.* захм.

**ЛАХША** لخشه *гуфт.* захм.

**ЛАХШИДА** لخشیده *сифати феълии замони гузашта аз* **лахшидан;** рахшида, дурахшида, тобида.

**ЛАХШИДАН I** لخشیدن *ниг.* **лағҷидан.**

**ЛАХШИДАН II** لخشیدن рахшидан, дурахши-дан.

**ЛАХШИШ** لخشیش *ниг.* **лағжиш**.

**ЛАХШОН** لخشان навъи ширинӣ.

**ЛАҲ** له *кит.* 1. шароби ангур. 2. бӯй.

**ЛАҲА** لهه василаи рӯзгузаронӣ, василаи гузарони зиндагӣ, маҳола.

**ЛАҲАБ** *а.* لهب *кит.* забонаи оташ, шӯълаи оташ.

**ЛАҲАД** *а.* لحد шикофи таги гӯр, ки мурдаро ба он ҷо мегузоранд; гӯр, қабр; ◻ **аз гаҳвора то лаҳад** аз тифлӣ то охири умр; як умр; **хоки лаҳадро бахшидан** дар мавриди таъкид кардани ниҳояти хасисии касе ба кор мебаранд.

**ЛАҲВ** *а.* لهو он чи ки кас худро бо он андармон мекунад, мояи саргармӣ ва бозӣ; **лаҳву лаъб** шӯхию бозӣ.

**ЛАҲЗА** *а.* لحظه 1. фурсати як бор нигоҳ кардан, миқдори вақте, ки ба як чашм ба ҳам задан баробар аст, дам, он, сония; ваҳла, ламҳа. 2. вақти воқеъ шудани амале, мавриди рӯй додани воқеа; вақт, замон, гоҳ, асно, ҳангом; **лаҳза(ҳо)и дидор** фурсати андаки мулоқот ва хотирае аз он; **лаҳза(ҳо)и дарс** ҷузъҳои дарс, қисмҳое, ки мундариҷаи дарсро ташкил медиҳанд. 3. *нав.* ягон ҷиҳати ҳодиса ё шароите: **лаҳза(ҳо)и манфӣ, лаҳза(ҳо)и мусбат; лаҳзаи аввал** дар ибтидо, саравал; **ин лаҳза** ин дам, ин вақт, дар ин асно; **ҳамон лаҳза** фавран, дарҳол; **ҳар лаҳза** ҳар дам; ҳама вақт, мудом; **чанд лаҳза** як муддати кӯтоҳ; **ягон лаҳза** як лаҳза ҳам, муддати хеле кам; **як лаҳза** а) як дам, муддати кӯтоҳе; б) *маҷ.* ҳеҷ гоҳ; **лаҳза ба лаҳза** а) дам ба дам, ҳар лаҳза, ҳар замон; зуд-зуд, тез-тез; б) сония ба сония, торафт; **аз лаҳзаи нахустин** аз сонияи нахустин; аз ибтидо; **дар лаҳзаи…** дар вақти…, дар аснои…

ҳангоми…, ҳини….; **(дар) лаҳзаи аввал** дар нахустин сония; дар ибтидо; **пас аз лаҳзае** пас аз андак вақт, муддати зиёде нагузашта.

**ЛАҲЗАВӢ** لحظوی *марбут ба* **лаҳза,** зудгузар.

**ЛАҲЗАШУМОРӢ** لحظه‌شماری **1.** шумурдани лаҳзаҳо. **2.** *маҷ.* бошиддат интизорӣ кашидан, беҳад интизор шудан.

**ЛАҲИБ** *а.* لهیب *кит.* гармии оташ ва ё шӯълаи бедуди он, забонаи оташ.

**ЛАҲИМ** *а.* لحیم *тех.* бо танакор (бӯра) тоза карда, қалъагӣ ё хӯлаи обшуда давонда, пайванд кардани филизот ё маҳкам кардани сӯроххо дар асбобҳои филизӣ.

**ЛАҲИМКАШ** لحیم‌کش *тех.* асбобе, ки дар оташи лампаи лаҳимкорӣ тафсонда бо он лаҳимкорӣ мекунанд.

**ЛАҲИМКОР** لحیم‌کار он ки олоту асбобҳои филизиро ба тариқи лаҳим пайваст ё сӯрохгирӣ мекунад.

**ЛАҲИМКОРӢ** لحیم‌کاری амали ба тариқи бо лаҳим пайваст кардани филизот ё маҳкам кардани сӯрохи асбоби филизӣ; касбу кори лаҳимкор.

**ЛАҲИМХӮРДА** لحیم‌خورده лаҳимзада, ҷӯшхӯрда.

**ЛАҲИФ** *а.* لحیف намадзин.

**ЛАҲМ** *а.* لحم гӯшти беустухон; **забон гӯшти лаҳм аст** *(мақ.)*.

**ЛАҲМӢ** لحمی гӯштӣ; фарбеҳ, чоқ.

**ЛАҲН** *а.* لحن **1.** оҳанги гуфтор; овоз. **2.** нағма, оҳанг, наво.

**ЛАҲНАК** لحنک овоз ва нағмаи зариф.

**ЛАҲФ** *а.* لحف дареғ, андӯҳ, таассуф, ҳасрат.

**ЛАҲҶА** *а.* لهجه **1.** тарзи сухан гуфтан ва талаффузи хоси як маҳал. **2.** *збш.* навъи забони гуфтугӯии умумихалқӣ, ки дар ҳудуди муайян муоширату мубодилаи афкори мардум бо он сурат мегирад, шева, диалект; **лабу лаҳҷа карда** чарбзабонӣ карда, гапдонӣ карда.

**ЛАҲҶАВӢ** لهجوی *мансуб ба* **лаҳҷа**; хоси лаҳҷа, шевагӣ; **унсурҳои лаҳҷавӣ** калимаю ибора, хусусияти фонетикӣ ва ғайраи хоси ягон лаҳҷа, диалектизмҳо.

**ЛАҲҶАГӢ** لهجگی *ниг.* **лаҳҷавӣ**.

**ЛАҲҶАШИНОС** لهجه‌شناس *збш.* мутахассис ва олими забоншинос, ки оид ба лаҳҷаву шева тадқиқот мебарад.

**ЛАҲҶАШИНОСӢ** لهجه‌شناسی *збш.* илм оид ба омӯхтани лаҳҷаҳои забон, диалектология.

**ЛАЧАК** لچک **1.** рӯмоли хурди сегӯшае, ки занҳо ба сар ё гардан мебанданд. **2.** пардаи овезони зери гардани баъзе парандаҳо: **лачаки хурӯс.**

**ЛАЧ** لچ *кҳн.* лагаде, ки пушти по мезананд.

**ЛАҶ(Ҷ)** *а.* لج лаҷоҷат, ситеза, якравӣ, якраҳа-гӣ.

**ЛАҶАН** لجن сиёҳлой, лойқа.

**ЛАҶОМ** لجام *муарраби* **лагом//лигом**; афзоре, ки вақти саворӣ ба сару даҳони асп меандозанд (*барои идора кардани рафтори асп*), ҷилав, инон: **лаҷоми нӯкракӯб** *ё* **тиллокӯб, лаҷоми зулфдор, лаҷомро кашидан, лаҷомро сар додан, лаҷом хоидани асп; лаҷом задан** а) ба сару даҳони асп лаҷом андохтан; б) *маҷ.* касеро ба худ мутеъ кардан; ◊ **лаҷоми** *касеро* **сар дода мондан** касеро дар кору рафтор ба ихтиёри худ вогузоштан, касеро ба сари худ мондан; **лаҷоми худро ба дасти** *касе* **додан** ихтиёри худро ба дасти касе додан, мувофиқи раъй ва нишондоди дигаре кор кардан; **лаҷоми** *касеро* **кашида мондан** касеро дар бораи ягон рафтор ё кирдори ношоямаш огоҳонидан; **лаҷоми суханро ба тарафи дигар тофтан** мавзӯи гапро дигар кардан.

**ЛАҶОМАК** لجامک *кит.* кафидагии кунҷи лаби инсон.

**ЛАҶОМГУСАСТА** لجام‌گسسته *ниг.* **лаҷомгусехта**.

**ЛАҶОМГУСЕХТА** لجام‌گسیخته **1.** *сифати феълии замони гузашта аз* **лаҷом гусехтан**; аспе, ки лаҷомашро пора кардааст. **2.** *маҷ.* одами бетартибу беинтизом, одами худсар.

**ЛАҶОМГУСЕХТАГӢ** لجام‌گسیختگی **1.** *шакли дигари сифати феълии замони гузашта аз* **лаҷом гусехтан**; вазъ ва ҳолати лаҷомгусехта, афсоргусехта будан. **2.** *маҷ.* аз ҳадди худ фаротар по гузоштан, бебандуборӣ.

**ЛАҶОМДӮЗ** لجام‌دوز он ки кору шуғлаш дӯхтани

лаҷом аст, сарроҷ.

**ЛАҶОМЗАДА** لجامزده *сифати феълии замони гузашта аз* **лаҷом задан; аспи лаҷомзада** аспи лаҷомдори омодаи саворӣ.

**ЛАҶОМНОПАЗИР** لجامناپذير 1. лаҷомнашуданӣ (*асп*), саркаш. 2. он ки ё он чи ҳеҷ гуна қонуну қоидаро намепазирад.

**ЛАҶОҶ** *а.* لجاج 1. ситезакорӣ; якраҳагӣ, инод. 2. аз ҳад гузаронидан дар гуфтан ва кардани коре, ифрот; **лаҷоҷ додан** кашол додан.

**ЛАҶОҶАТ** *а.* لجاجت напазируфтани сухани дуруст ва мантиқӣ, якроҳагӣ, хирасарӣ.

**ЛАҶҶОРА** *а.* لجاره *кит.* ҷангара, арбадаҷӯй.

**ЛАШ I** لش *кит.* 1. *ниг.* **лоша**. 2. *маҷ.* танбал, беғайрат. 3. *гуфт.* суст, беқуввват; **лаш кардан (ё намудан)** сусту беқувват кардан. 4. ҷасади забҳшуда ва пўсткардаи ҳайвон.

**ЛАШ II** لش **:лашу луш** *гуфт.* чизу чораи одатан бекора; майда-чуйдаи рўзгор, лоқу пар.

**ЛАШКАР** لشكر тамоми қувваҳои мусаллаҳи давлат, сипоҳ, қўшун, артиш: **лашкари душман, лашкари ғоратгар, лашкари инқилоб, лашкари коргар, лашкари пиёда, лашкари фатҳу зафар, лашкари сулҳ, сардори лашкар, лашкар ҷамъ кардан, лашкареро шикаст додан, шикаст хўрдани лашкаре**; *ба таври истиора*: **лашкари зимистон рафт, лашкари хоб аз дида гурехтан, бар лашкари ғам ҳуҷум овардан, мулки дилро гирифтани лашкари ғам**; **лашкари халқӣ** сипоҳе, ки дар замони ҷанг барои мадад расондан ба қувваҳои мусаллаҳ аз ҳисоби одамони аз ўҳдадории ҳарбӣ озод ташкил меёбад; **лашкари ҷаррор** а) лашкари сершумор, анбўҳи лашкар; б) *маҷ.* лашкари далер; **лашкар кашидан** бо лашкар ба қасди ҷанг равона шудан.

**ЛАШКАРГОҲ** لشكرگاه ҷои исти муваққат ё доимии лашкар, урдугоҳ.

**ЛАШКАРӢ** لشكرى 1. *мансуб ба* **лашкар**. 2. ҳар кадом аз аҳли лашкар, ҳарбӣ, сипоҳӣ; сарбоз.

**ЛАШКАРКАШ** لشكركش сардори лашкар, саркарда.

**ЛАШКАРКАШӢ** لشكركشى ба ҷанг бурдани лашкар, сипаҳсолорӣ; ҳуҷум.

**ЛАШКАРШИКАН** لشكرشكن шикастдиҳандаи лашкар, марди шуҷои лашкаршикоф, ки бар қалби лашкари душман ҳамла оварда, ба ў зарбаи ҳалокатовар медиҳад.

**ЛАШКАРШИКАНӢ** لشكرشكنى амали лашкаршикан; шикастан ва пароканда кардани лашкар.

**ЛАШКАРШУКУФ** لشكرشكوف *кит.* шуҷоъ, диловар.

**ЛАЪБ** *а.* لعب бозӣ; **лаҳву лаъб** *ниг.* **лаҳв.**

**ЛАЪБГАР** لعب‌گر бозингар; фусунгар, найрангбоз.

**ЛАЪЛ** لعل (*муарраби* **лол**). 1. *маъд.* яке аз сангҳои қиматбаҳои сурх аз ҷинси ёқут; **лаъли Бадахшон** яке аз навъҳои аълои лаъл, ки дар кўҳистони Бадахшон ёфт мешавад. 2. *маҷ.* сурх, ба ранги сурх; **лаби лаъл** лаби сурхранг. 3. *маҷ.* лаби лаългуни маъшуқа: **ба таври истиора: лаъли лаб, лаъли сухангў, лаъли рўҳафзо, лаъли хандон, лаъли ҷонбахш, лаъли шакарбор**…; **ҳам лаъл ба даст ояду ҳам ёр наранҷад.** (*зарб.*); **лаъл ба даст омадан** комёб шудан, ба мақсад расидан.

**ЛАЪЛАК** لعلک *кит., тиб.* бемории сўхтанӣ.

**ЛАЪЛВАШ** لعلوش лаълмонанд, лаълосо.

**ЛАЪЛГАР** لعل‌گر бо лаъл ороишдиҳанда.

**ЛАЪЛГУН** لعل‌گون чун лаъл, сурх: **шароби лаългун.**

**ЛАЪЛГУНА** لعل‌گونه 1. он чи ба лаъл монанд аст, лаълранг, лаълмонанд. 2. *маҷ.* шоду масрур, фурўзон, рўҳбаланд.

**ЛАЪЛИЧА** لعليچه 1. лаълии хурд. 2. *мус., ниг.* **санҷ**.

**ЛАЪЛӢ I** لعلى 1. зарфи паҳни лабадори филизӣ барои овардани зарфҳо ё гузоштани меваҳои хушк ва қанду курс дар рўи дастархон ва ё барои бурдани хўрокиҳо ба ҷое; **лаълию дастархон** *киноя аз* дастовезе иборат аз кулчаю мева ва қанду курс. 2. *мус., ниг.* **санҷ**.

**ЛАЪЛӢ II** لعلى *кит.* 1. *мансуб ба* **лаъл**. 2. ба ранги лаъл, лаългун, сурх.

**ЛАЪЛҚАНД** لعلقند ширинлаб, сурхлаби ширингуфтор (*сифати маҳбуба*).

**ЛАЪЛОШОМ** لعلآشام *кит.* 1. майошом, майхӯр. 2. *кинояи аз* хуноошом, хунхор.

**ЛАЪЛФОМ** لعلفام *ниг.* **лаългуна** 1.

**ЛАЪН** لعن **:таъну лаън** таънаву нафрат.

**ЛАЪНАТ** *а.* لعنت дуои бад; бадгӯӣ, изҳори нафрат; **лаънат ба…** таъбири дашном, ки дар мавриди изҳори нафрату мазаммати сахт ба касе ё чизе гуфта мешавад; **таънаву лаънат** маломату нафрат; **лаънат кардан // лаънат фиристодан // лаънат хондан** нафрин гуфтан, изҳори нафрату дашном кардан.

**ЛАЪНАТӢ** لعنتی *мансуб ба* **лаънат**; лаънаткарда, малъун; сазовори лаънат: **адӯи лаънатӣ, рашки лаънатӣ, саги лаънатӣ, ҷонвари лаънатӣ**.

**ЛАЪНАТКАРДА** لعنت کرده *ниг.* **лаънатӣ**.

**ЛАЪНАТНОМА** لعنتنامه навиштае, ки дар бораи лаин будани касе далолат мекунад, номаи лаънат.

**ЛЕВЛАНГ** ليولنگ *кит.* дӯғи хушкшуда, қурут, кашк.

**ЛЕГАЛӢ** ليگلی барои фаъолияти ошкоро иҷозат додашуда, қонунӣ шинохташуда, *муқоб.* **пинҳонӣ**: **ҳизби легалӣ, легалӣ шудан (гардонидан)**.

**ЛЕГИОН** *лот.* ليگيان 1. номи қисмҳои махсуси ҳарбӣ ва политсия дар баъзе мамлакатҳо. 2. *таър.* номи қисми ҳарбӣ дар Рими қадим.

**ЛЕЗАК** ليزک *варз.*, *нав.* ҷиҳози варзишӣ, ки ба пой баста, бо вай дар рӯи барф ва ях ҳаракат мекунанд; лижа.

**ЛЕЗГИН** ليزگين *ниг.* **лазгӣ** 2.

**ЛЕЗИДАН** ليزيدن *ниг.* **лағжидан**.

**ЛЕЙБОРИСТ** *англ.* ليبارست узви ҳизби лейбористӣ.

**ЛЕЙБОРИСТӢ** ليبارستی ҳизби коргариест дар Инглистон ва баъзе давлатҳои дигар, ки сиёсати ислоҳоти созишкоронаро пеш мебарад: **ҳизби лейбористӣ**.

**ЛЕЙКОТСИТ** *ю.* ليکاتسيت *биол.* яке аз қисмҳои таркибии хун, ки аз ҳуҷайраҳои сафедтоби ҳаракатдор иборат мебошад.

**ЛЕЙТЕНАНТ** *фр.* ليتننت *ҳ.* унвони афсари хурд дар қувваҳои мусаллаҳ; **лейтенанти калон** дараҷаи сеюми унвони афсарӣ; **лейтенанти хурд** дараҷаи аввали унвони афсарӣ.

**ЛЕЙТЕНАНТӢ** ليتننتی *мансуб ба* **лейтенант**.

**ЛЕК** ليک *шакли кӯтоҳи* **лекин**.

**ЛЕКИН** ليکن *пайвандаки хилофӣ* 1. аммо, вале, лекин. 2. бо вуҷуди ин; дар баробари ин.

**ЛЕКСИКА** *ю.* ليکسيکه *збш., ниг.* **вожагон**.

**ЛЕКСИКӢ** ليکسيکی *збш. мансуб ба* **лексика**; вожагонӣ, луғавӣ.

**ЛЕКСИКОГРАФИЯ** *ю.* ليکسيکاگرفيه *збш., ниг.* **фарҳангнигорӣ.**

**ЛЕКСИКОЛОГИЯ** *ю.* ليکسيکالاگيه *збш., ниг.* **вожашиносӣ**.

**ЛЕКСИЯ** *лот.* ليکسيه баёни лафзии ягон мавзӯи таълимӣ ё илмию сиёсӣ; маърӯза; суханронӣ; **лексияи оммавӣ** шакли тарғиб ва паҳн кардани донишҳои сиёсӣ ва илмӣ дар муссисаҳои фарҳангию маърифатӣ; **лексияи таълимӣ** яке аз шаклҳои таълим ва усулҳои тадрис дар мактабҳои олӣ.

**ЛЕКТОР** *лот.* ليکتار *ниг.* **маърӯзакунанда**.

**ЛЕЛА(К)** ليله//ليلک *гуфт., ниг.* **ангушт**.

**ЛЕНТА** *олм.* لينته 1. матои нафиси паҳни тасмамонанд, ки барои оройиши либос ва мӯи сари занону духтарон ба кор мебаранд. 2. *ниг.* **навор**; ҳар чизи шабеҳи навор: **лентаи оиқ; лентаи сабти овоз.**

**ЛЕПТОП** *англ.* ليپتاپ навъи компютери сабук, батареядор, ки ба сурати кифи хурд сохта шудааст, ноутбук.

**лес** ليس 1. *асоси замони ҳозира аз* **лесидан**. 2. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънои* лесанда: **косалес, табақлес…**

**ЛЕСАК** ليسک *зоол.* тӯқумшуллук, ҳалазун: **кирми лесак; мӯрчаи лесак** мӯрчаи хурд.

**ЛЕСАНДА** ليسنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **лесидан**; он ки ё он чи ки чизеро мелесад.

**ЛЕСИДА** ليسيده *сифати феълии замони гузашта*

*аз* **лесидан**; **лесида-лесида** дар ҳолати лесидан, лесида истода; **лесида рафтан** андак расида гузаштан; ◊ **хок лесида** *сифати феълии замони гузашта аз* **хок лесидан**; **гурба барин лесида калон кардан** касеро аз ҳад зиёд эҳтиёт ва ғамхорӣ карда, ба воя расонидан; **хоки мадрасаро лесида баромадан** азобу машаққати мадрасаро аз сар гузаронидан, гарди мадрасаро хӯрдан.

**ЛЕСИДАН** لیسیدن 1. бо забон молидани чизе, бо забон молида пок кардани чизе: **ангушт лесидан, лабро лесидан, табақро лесидан**. 2. расида гузаштан. 3. *мач.* хӯрдан; хӯрда нобуд кардан; ◊ **таги табақи** *касеро* **лесидан** бар дари кас хизматгорӣ кардан; **хок лесидан** гуруснагӣ кашидан; ба сахтӣ рӯз гузаронидан; **хоки замини сиёҳро лесидан** *ниг.* **хок лесидан.**

**ЛЕСОЛЕС** لیسالیس зиёд лесидани чизе.

**ЛЕСОН(И)ДАН** لیساندن//لیسانیدن *тарзи бавоситаи феъли* **лесидан**; ба лесидан водор кардан, маҷбур ба лесидан кардан.

**ЛЕТАРГИЯ** *ю.* لیترگیه *тиб.* бемории хоболудӣ; хоби сакта.

**ЛЁТЧИК** *р.* لیاتچیک *ниг.* **фазонавард.**

**ЛИБЕРАЛ** *лот.* لیبیرل пайрав ё тарафдори либерализм; узви ягон ҳизби либералӣ.

**ЛИБЕРАЛИЗМ** *лот.* لیبیرلیزم назария ва ҷараёни сиёсӣ, ки тарафдорони сохти парламентӣ ва озодии номаҳдуди демократию буржуазиро муттаҳид мекунад.

**ЛИБОС** *а.* لباس пӯшок, пӯшиданӣ, танпӯш, он чи ба тан мепӯшанд: **либоси арӯсӣ (домодӣ), либоси варзишӣ, либоси занона (бачагона), либоси дарида, либоси мотам, либоси нав, либоси пахтадор, либоси сабук, либоси сиёҳ, либоси низомӣ, либос дӯхтан, либос пӯшидан, либос кашидан, либос шустан, тағйири либос кардан,** *ба таври истиора:* **либоси ғам пӯшидан, либоси идона пӯшидан, либоси сабзро ба бар кардани саҳро, либоси сиёсӣ пӯшонидан ба гапи** *касе*, **дар либоси сухан ифода ёфтани фикре; либоси атлас** куртаю лозимии аз матои атлас дӯхташуда; **либоси корӣ** либосе, ки дар вақти кор мепӯшанд; **либоси расмӣ** либоси аз ҷиҳати дӯхт ва ранг якхела (-и ҳарбиён, кормандони мақомоти қудратӣ, талабаю донишҷӯёни баъзе таълимгоҳҳо); **либоси рӯ** либосе, ки аз болои либосҳои дигар мепӯшанд (*аз қабили* ҷома, палто, боронӣ); **либоси таг** он чи дар зери куртаю шалвор, яъне ба рӯи бадан мепӯшанд, тагпӯш; **либоси хонагӣ** ноҷомаву хилъат ва дигар либос, ки хоси дар хона пӯшидан аст; ◊ **ба либоси** *касе* **кайк даромадан** *ниг.* **пӯстин (ба пӯстини** *касе* **кайк даромадан); одаму либос, хонаву палос (***зарб.***)** одамро либос ва хонаро палос зинат дода, назаррабо мегардонад, зеби одам либос бошад, зеби хона палос аст.

**ЛИБОСБУР** لباس‌بر устое, ки андоза гирифта, матоъро бурида, барои либосдӯзӣ омода мекунад, бурандаи либос.

**ЛИБОСБУРӢ** لباس‌بری 1. *мансуб ба* **либосбур**: **коргоҳи либосбурӣ**. 2. шуғл ва касби либосбур.

**ЛИБОСВОР** لباس‌وار матои муносиби либосдӯзӣ; **як либосвор**… миқдори матоъ, ки аз он ягон либос (*мас.*, *куртаву лозимӣ*) дӯхтан мумкин аст.

**ЛИБОСВОРӢ** لباس‌واری матоъҳое, ки аз онҳо либос дӯхта мешавад.

**ЛИБОСДОР** لباس‌دار ҷомадор, он ки ба тан либос дорад.

**ЛИБОСДӮЗ** لباس‌دوز дӯзанда, хайёт, дарзӣ.

**ЛИБОСДӮЗӢ** لباس‌دوزی *исми амал аз* **либос дӯхтан**; шуғл ва касби либосдӯз; хайётӣ: **устохонаи либосдӯзӣ**.

**ЛИБОСКАШӢ** لباس‌کشی *исми амал аз* **либос кашидан; хонаи либоскашӣ** хона барои тағйири либоси варзишгарон, шиноварон *ва*

**ЛИБОСҚАПАК** لباس‌قپک *гуфт.* қапак барои либоси шустаро доштан (*то ин ки ба замин наафтад*).

**ЛИБОСОВЕЗАК** لباس‌آویزک тахтаи мехзада ё сепояи чангакдори махсус барои овехтани либос ва каллапӯшҳо.

**ЛИБОСПӮШӢ** لباس‌پوشی 1. *исми амал аз* **либос пӯшидан.** 2. тарзи пӯшидани либос, чӣ хел пӯшидани либос.

**ЛИБОСФУРӮШӢ** لباس‌فروشی он ҷо, ки либос

мефурӯшанд: **мағозаи либосфурӯшӣ**.

**ЛИБОСХОНА** لباس‌خانه хонаи махсус дар биноҳои ҷамъиятӣ барои нигоҳ доштани либосҳои рӯ, ҷолибос, ҷомахона.

**ЛИБОСШӮЙӢ** لباس‌شویی *исми амал аз* **либос шустан**; *ниг.* **ҷомашӯӣ**.

**ЛИБРЕТТО** *ит.* لبریتّا *санъ.* матни асари калони мусиқӣ (*опера, оперетта*), ки сароида мешавад; мазмуни мухтасари опера, балет *ва ғ.*

**ЛИВО** *а.* لوا байрақ, алам, парчам: **дар зери ливои..., ливои дӯстӣ афроштан, ливои зафар афроштан, ливои истиқлол афроштан**.

**ЛИВОТА** *а.* لواطه бачабозӣ, амрадбозӣ.

**ЛИВОТАГАР** لواطه‌گر бачабоз, амрадбоз.

**ЛИГА I** *фр.* لیگه 1. иттифоқ, иттиҳод; маҷмаъ: **Лигаи Миллатҳо** (*таър.*), **Лигаи давлатҳои араб.** 2. *варз.* чанд дастае, ки дар мавсими бозиҳои варзишӣ дар гурӯҳе муттаҳид карда шудаанд: **лигаи олӣ, лигаи якум**.

**ЛИГА II** *ит.* لیگه *мус.* аломати камоншакли нотавӣ, ки пайвастагии нотаҳоро нишон медиҳад.

**ЛИГАТУРА** *лот.* لیگتوره *збш.* шакли пайвастаи ду ё зиёда ҳарфҳо дар навишт (*мас., ҳарфҳои дар як ҷо навишташудаи кофу алиф ва ғ. дар хати арабӣ*).

**ЛИҒОЯТ** *а.* لغایت ба шумули..., то худи..., то ҳадди...

**ЛИДЕР** *англ.* لیدر 1. сарвар, роҳбар. 2. *варз.* пешсафи мусобиқа.

**ЛИЖА** *р.* لیژه асбоби чӯбӣ ё оҳанине, ки ба таги по баста, бо ёрии ду чӯбдасти дарози асомонанд худро тела дода, дар рӯи барф лағжида роҳ мегарданд, лезак.

**ЛИЖАРОНӢ** لیژه‌رانی *варз.* бо лижа роҳ гаштан дар рӯи барф; *ниг.* **лижатозӣ**.

**ЛИЖАТОЗ** لیژه‌تاز он ки дар рӯи барф бо лижа медавад.

**ЛИЖАТОЗӢ** لیژه‌تازی *варз.* навъе аз варзиши зимистонӣ, ки дар он варзишгарон рӯи барф бо лижа лағжида медаванд, лижаронӣ.

**ЛИКЁР** *фр.* لکیار нӯшокии ширину хушбӯй, ки аз спирту шираи мевае тайёр мекунанд.

**ЛИККАС** لکّس *ниг.* **лик-лик; ликкас кардан** парида гаштан, ҷаҳида гаштан; **ликкас карда омадан** *маҷ.* зуду ногаҳон омадан ба ҷое.

**ЛИККОНДАН** لیکاندن ҷунбондан (*думро*).

**ЛИКЛИК** لیک لیک *гуфт.* чӯбаки ба зери дӯли осиё баста, ки ба рӯи санг расида, бо гардиши санг ларзида, боиси муттасил аз дӯл поин рехтани гандум мегардад.

**ЛИК-ЛИК** لک‌لک 1. *калимаи тақлиди овози* ҷунбидани чӯби зери дӯли осиё дар вақти гардиши санг. 2. *калимаи тасвирӣ* тарзи думҷунбонии саг *ва ғ.*

**ЛИҚ** لق *гуфт.* пур; лаболаб, саршор: **лиқ пур будан** ниҳоят пур будан; **лиқ одам будан** ниҳоят пур аз одам будан, воқеъ гаштани одамони хеле зиёд дар ҷое; **чашми** *касе* **лиқи об шудан** чашми касе пур аз ашк шудан (*ҳолати пеш аз гиристан*).

**ЛИҚҚА** لقّه *ниг.* **лиққонак**.

**ЛИҚҚИДА** لقّیده *гуфт. сифати феълии замони ҳозира аз* **лиққидан**; ҷунбондан.

**ЛИҚҚИДАН** لقّیدن *гуфт.* ҷунбидан (-и ягон чизи шалақ).

**ЛИҚҚОНАК** لقّانک ҷунбонак; шалақ; номаҳкам: **дандони лаққонак** дандоне, ки меҷунбад.

**ЛИҚҚОНДАН** لیقّاندن *гуфт. тарзи бавоситаи* **лиққидан**; ҷунбондан.

**ЛИҚ-ЛИҚ** لق‌لق *гуфт. калимаи тақлиди овози* ҷунбиши моеот; ◊ **лиқ-лиқ карда гаштан** базӯр гаштан; вазъияти ноустувор доштан.

**ЛИҚО** *а.* لقا рӯй, чеҳра, симо; ◊ **атояшро ба лиқояш бахшидан** барои надидани дидори одами бад аз баҳри фоидае, ки аз ӯ мерасад, гузаштан.

**ЛИМИЁ** *ю.* لیمیا *кҳн.* яке аз илмҳои асримиёнагии риёзӣ, ки бахши шумори ададҳо ба он дахл доштааст.

**ЛИМИТ** *лот.* لمیت меъёри муайян, ки дар истифода ё сарфи чизе риояи он ҳатмист.

**ЛИМОНАД** *фр.* لیماند нӯшобаи ширине, ки одатан аз оби лимӯ ва шарбати қанд тайёр карда мешавад.

мешавад.

**ЛИМӮ** لیم 1. меваи туршмазаи хушбӯй, ки дар чойҳои зимистонаш гарм мерӯяд. 2. дарахти ин мева.

**ЛИМӮГИЁҲ** لیموگیاه навъи дарахт аз хонаводаи лимӯҳо.

**ЛИМӮЗОР** لیموزار майдони дарахтҳои лимӯ.

**ЛИМӮПАРВАР** لیموپرور боғбоне, ки бо нигоҳубини дарахтони лимӯ ва ба даст овардани ҳосили он машғул аст; мутахассиси парвариши лимӯ.

**ЛИМӮПАРВАРӢ** لیموپروری соҳаи кишоварзӣ, ки барои парвариши дарахтони лимӯ ва гирифтани меваи он махсус гардонида шудааст; парвариши дарахти лимӯ.

**ЛИМӮРАНГ** لیمورنگ ба ранги лимӯ, ранги зарди равшан.

**ЛИМӮХОНА** لیموخانه ҷои махсуси парвариш ва нигоҳубини лимӯ (*хусусан дар кишвари обу ҳавояш барои парвариши лимӯ номусоид*).

**ЛИНГ** لنگ 1. ҳар кадом аз пойҳо аз сарпанҷа то қадкашак. 2. ҳар кадом аз ду бари чизе ё боре, ки ба ҳам баста, ҳар кадоми онро ба як паҳлуи маркаб бор мекунанд: **линги (почаи) хӯрҷин;** ◊ **линги** *касеро* **аз осмон овардан** касеро сахт танбеҳ додан.

**ЛИНГА** لنگه *ниг.* **халта**.

**ЛИНГВИСТИКА** *фр.* لینگویستیکه *ниг.* **забоншиносӣ.**

**ЛИНГДАРОЗ** لینگدراز он ки пойҳояш дарозанд, қадбаланд.

**ЛИНГЗАНӢ** لینگزنی задан бо лагад, ҷанг бо лагад (*дар гӯштингирӣ*), позанӣ.

**ЛИНГОФОН** *англ.* لینگافان *тех.* воситаи техникӣ барои мустақилона омӯхтани нутқи шифоҳӣ дар дарсҳои забон.

**ЛИНГЧА** لنگچه *гуфт.* тӯрбаи хурд, халта.

**ЛИНЗА** *олм.* لینزه *физ.* навъе аз шишаҳои шаффофи булӯрии оптикӣ, ки дар дурбин, дастгоҳи суратгирӣ *ва г.* истифода бурда мешавад.

**ЛИНОЛЕУМ** *лот.* لینالئوم *сохт.* матои ғафсу сахти обногузаре, ки барои пӯшондани фарши хона ба кор мебаранд.

**ЛИНОТИП** *лот.* لیناتیپ *нашр.* мошини ҳуруфчинии матбаа, ки матнро дар шакли яклухти филизӣ ба чоп тайёр мекунад.

**ЛИНТЕР** *англ.* لینتیر мошин барои ҷудо кардани тибити (нахи) пахта аз чигит; **пахтаи линтер** пахтаи пастсифат, ки аз боқимондаҳои нахи чигити тозакарда ба даст омадааст.

**ЛИП-ЛИП** لپلپ *калимаи тасвирӣ* ҳолати ниҳоят суст сӯхтани чароғ, шамъ *ва г.*; йилт-йилт, милт-милт; **лип-лип кардан** суст, канда-канда нурафшонӣ карда, сӯхтани чароғ, шамъ *ва г.*, қариб ба хомӯшшавӣ расидани чароғ; милт-милт кардан.

**ЛИРА** I *ит.* لیره воҳиди пул дар Италия, Туркия ва баъзе мамлакатҳои дигар.

**ЛИРА** II *ю.* لیره асбоби тордор дар Юнони қадим, ки тасвири он ҳамчун рамзи мусиқӣ ва санъат қабул шудааст.

**ЛИРИЗМ** *ю.* لیرزیم *адш.* ҷанбаи лирикӣ; илҳоми шоирона, эҳсосоту ҳаяҷони баланд дар асарҳои бадеӣ.

**ЛИРИКА** *ю.* لیریکه *адш.* 1. ҷинси бадеӣ, ки дар он эҳсосоту таассурот ва рӯҳияву ҳаяҷони шоир дар шакли назм ифода ёфтааст. 2. асарҳои бадеӣ, ки дар ин навъи назм эҷод шудаанд, асарҳои лирикӣ: **лирикаи ишқӣ, лирикаи фалсафӣ, лирикаи Ҳофиз**.

**ЛИРИКӢ** لیریکی *мансуб ба* **лирика**; ғиноӣ: **асарҳои лирикӣ**.

**ЛИСОН** *а.* لسان *кит.* забон, лафз.

**ЛИСОНУЛҒАЙБ** *а.* لسانالغیب *кит.* 1. забони ғайб, забони асрор. 2. лақаби шоири машҳури форсу тоҷик Ҳофизи Шерозӣ.

**ЛИТВАГӢ** لتوگی *мансуб ба* **Литва** (*яке аз кишварҳои Назди Балтика*); номи халқи сокини Литва; намояндаи миллати Литва; **забони литвагӣ** забони аҳолии асосии Литва, забони литвонӣ.

**ЛИТВОНӢ** لتوانی *ниг.* **литвагӣ**.

**ЛИТОГРАФИЯ** *ю.* لتاگرفیه 1. чопи сангӣ. 2. чопхонаи сангӣ, ки дар он ҷо матн ё сурати ба сиёҳии махсус навишташударо ба санг

сиёҳии махсус навишташударо ба санг гузаронда, аз рӯи он нашр мекунанд.

**ЛИТР** *фр.* ليتر воҳиди вазни моеот аз рӯи зарфият, ки ба ҳазор сантиметри мукааб баробар аст; ҳамин миқдори ягон ҷисми моеъ

**ЛИТСЕЙ** *ю.* لتسيى навъи мактаби миёна, ки дар он таълими амиқи баъзе фанҳо ба роҳ монда шудааст.

**ЛИТСЕНЗИЯ** *лот.* لتسينزيه 1. иҷозатномае, ки барои воридоту содироти мол аз тарафи мақомоти давлатӣ дода мешавад, парвона. 2. ҳуқуқи истифодабарии бепул ё имтиёзноки ихтироот *ва г.* барои истеҳсоли чизе.

**ЛИФ** ليف 1. пӯсти нарми дарахти хурмо *ва г.,* ки аз он барои шустушӯи бадан ва зарфҳо бо собун истифода мебаранд. 2. чӯткаи нарми аз мӯй сохташуда барои тоза кардани чизе; **лиф задан** чизеро бо лиф тоза кардан. 3. мӯқалами рангмолӣ. 4. навъи ҳуҷайраҳои гиёҳии дароз; риштаҳои маснӯии нозуку баланд монанди катон ва хурмо.

**ЛИФА** ليفه *ниг.* **нифа**.

**ЛИФДОР** لفدار тордор, нахдор, дорои лиф: **растаниҳои лифдор**.

**ЛИФЗАНӢ** لفزنى амали задани лиф, лиф задан.

**ЛИФӢ** ليفى *мансуб ба* **лиф** 1.

**ЛИФКАДУ** ليفكدو *ниг.* **лиф**.

**ЛИФОФА** *а.* لفافه 1. он чи чизе ба он печонда шавад. 2. халтачаи махсуси коғазӣ, ки мактубро дохили он гузошта, ба ҷое мефиристанд, конверт, пакет.

**ЛИФОФАНОК** ليفافه‌ناک дорои лифофа (2), лифофадошта: **хати лифофанок**.

**ЛИФТ** *англ.* ليفت мошини махсус барои ба боло баровардану фуровардани одамон ва борҳо дар биноҳои баланди серошёна, осонсур, осонбар.

**ЛИФТБОН** ليفتبان он ки мутасаддии кори лифт мебошад.

**ЛИҲОЗ** *а.* لحاظ нигоҳ, назар, мулоҳиза; **аз ин лиҳоз** аз ин нуқтаи назар; аз ин ҷиҳат; **аз лиҳози…** аз ҷиҳати…

**ЛИҲОЗО** *а.* لهذا *кит.* бинобар ин, ба ин сабаб.

**ЛИҲОФ** *а.* لحاف кӯрпаи болопӯш.

**ЛИҲЯ** *а.* لحيه риш.

**ЛО I** *а.* لا *кит.* нест, не; но, бе (*ба ин маънӣ бештар ҳамчун пешванд бо як қатор калимаҳо меояд*: **лоилоҷ, ломакон**).

**ЛО//ЛОЙ II** لا//لاى таҳ, қабат; **ло ба лои…** қабат ба қабати…, мағз андар мағзи…; байни…, мобайни…

**ЛОАҚАЛ** *а.* لااقل дасткам, ақаллан, ҳеҷ набошад.

**ЛОБА** لابه 1. зорӣ, тавалло. 2. хушомадгӯӣ бо аҷзу фурӯтанӣ аз роҳи ҳила, чоплусӣ бо чарбзабонӣ. 3. фиреб, ҳила, найранг. 4. шӯхӣ, ҳазл; **лобаҳои фарох** бозӣ ва шӯхии бисёр.

**ЛОБАГАР** لابه‌گر 1. он ки хоҳиш ва аҷзу зорӣ мекунад, он ки зориву тавалло мекунад. 2. тамаллуқ ва хушомадкунанда.

**ЛОБАГАРӢ** لابه‌گرى 1. хоҳиш ва аҷзу зорӣ кардан, зориву тавалло кардан. 2. тамаллуқ ва ширинзабонӣ.

**ЛОБАКУНОН** لابه‌کنان *феъли ҳол аз* **лоба кардан**; зориву таваллокунон, хушомадкунон.

**ЛОБУД(Д)** *а.* لابد 1. *кит.* ночор, ноилоҷ, ногузир. 2. албатта, ҳатман.

**ЛОБУДДАН** لابدًا ба таври ҳатмӣ, ночор.

**ЛОБУДДӢ** لابدّى зарурӣ, ночорӣ, ҳатмӣ.

**ЛОВИДАН** لاويدن *гуфт.* молидан (-и лой, равған *ва г.*); андова кардан.

**ЛОГАРИФМ** *ю.* لاگريفم *риёз.* нишондиҳан-даи дараҷаи реша, ки ададӣ муайяне ҳосили зарби онҳост.

**ЛОГАРИФМӢ** لاگريفمى *риёз., мансуб ба* **логарифм**; **ҷадвали логарифмӣ** ҷадвали ҳисоби логарифмҳо.

**ЛОҒ** لاغ *кит.* ҳазл, шӯхӣ, зарофат, истеҳзо, тамасхур; хуштабъӣ, суханони ҳазломез.

**ЛОҒАР** لاغر инсон ё ҳайвони камгӯшт, хароб: қоқина; *муқоб.* **фарбеҳ**: **ҷисми лоғар, лоғар шудан**; ◊ **лоғар шудани замин** кам шудани ҳосилхезии замини кишт.

**ЛОҒАРАНДОМ** لاغراندام одами хароб, лоғарбадан, қоқина.

**ЛОҒАРАНДОМӢ** لاغراندامی лоғарандом будан, камгӯштӣ.

**ЛОҒАРБАДАН** لاغربدن *ниг.* **лоғарандом**.

**ЛОҒАРЗАМИН** لاغرزمین замини беқуввати камҳосил.

**ЛОҒАРӢ** لاغری лоғар будан, харобӣ, қоқинагӣ.

**ЛОҒАРМИЁН** لاغرمیان дорои камари борик, камарборик.

**ЛОҒАРНИҲОД** لاغرنهاد наҳиф, заиф, наҳифҷусса.

**ЛОҒАРТАН** لاغرتن *ниг.* **лоғарандом**.

**ЛОҒАРҶУССА** لاغرجثه *ниг.* **лоғарандом**.

**ЛОД I** لاد *кҳн.* 1. лой, гил. 2. девори похса; лойдевор. 3. як лой (қабат) аз девори похса.

**ЛОД II** لاد *кит.* матои нозук, порчаи тунуки нафис.

**ЛОД** III لاد *ниг.* **лодан**.

**ЛОДА** لاده аҳмақ, аблаҳ; содалавҳ, гӯл.

**ЛОДАН//ЛОЗАН** لادن//لاذن 1. *бот.* як навъ растании бисёрсола аз оилаи чилликгулҳо, ки пояи навруста ва барги онро ба таом меандозанд ва ҳамчунин дар тиб ба кор мебаранд. 2. моддаи самғии ин растанӣ, ки дар маросимҳои динӣ дуд мекунанд.

**ЛОЕҲ** *а.* لایح *кит.* ошкор, зоҳир, ҳувайдо.

**ЛОЖА** *фр.* لاژه ҷои алоҳидаи чандкаса дар театр.

**ЛОЖВАРД** لاژورد *ниг.* **лоҷвард**.

**ЛОЗИМ** *а.* لازم 1. зарур, даркор, боистанӣ; **лозим будан** зарур будан, даркор будан; зарурат ба миён омадан (*ба коре ё ба касе*); **лозим донистан** зарур шумурдан; **лозим омадан** зарур шудан, даркор шудан; зарурат ба миён омадан, эҳтиёҷ пайдо шудан; **лозим шудан** даркор шудан; эҳтиёҷ пайдо шудан; **лозим аст, ки…** зарур аст, ки…; ногузир аст, ки…; бояд, ки…; **лозим нест** даркор нест; зарурат надорад, эҳтиёҷ нест; **шитоб лозим нест** саросема шудан даркор нест, шитоб набояд кард. 2. зарурӣ, воҷиб, муқтазӣ; **иқдоми лозим амалӣ намоянд** (*ё* **мабзул фармоянд)** чораи лозима бинанд; ◊ **феъли лозим** *кҳн., грам.* феъли монда.

**ЛОЗИМА** *а.* لازمه 1. *муаннаси* **лозим**. 2. чизи зарурӣ, чизи даркорӣ; **лозимаи дӯстӣ** он чи, яъне шарту шароите, ки барои дӯстӣ зарур аст; **чора(ҳо)и лозима** тадбиру илоҷи зарурӣ, чораҳои даркорӣ.

**ЛОЗИМИЯТ** *а.* لازمیت даркорӣ, лозим будан.

**ЛОЗИМӢ** لازمی 1. даркорӣ, зарурӣ. 2. поҷома, эзор.

**ЛОЗОЛ** *а.* لازال 1. безавол, фанонопазир. 2. ҳамеша.

**ЛОИДАН** لائیدن 1. нолидан. 2. ҳарзагӯӣ кардан.

**ЛОИҚ** *а.* لایق муносиб, сазовор, шоиста: **лоиқи эҳтиром, пешкаши лоиқ, лоиқи мансабе будан, лоиқи ҷазо будан, лоиқи шавҳар шудан, ба коре лоиқ дидан**.

**ЛОИЛОҶ** *а.* لاعلاج ночор, аз рӯи ноилоҷӣ.

**ЛОИҲА** *а.* لایحه 1. тарҳу нақшаи ҳаматарафа коркардаи ягон бино ва сохтмон: **лоиҳаи чизеро кашидан**. 2. матни пешакии ягон қарор ё ҳуҷҷат, ки ба муҳокима гузошта мешавад: **лоиҳаи ислоҳоти…, лоиҳаи фармон, лоиҳаи қонун.**

**ЛОИҲАВӢ** لایحوی *мансуб ба* **лоиҳа**; **расондан ба меъёри лоиҳавӣ** расондан ба дараҷае, ки дар лоиҳа ба назар гирифта шудааст.

**ЛОИҲАКАШ** لایحه‌کش мутахассисе, ки тарҳу лоиҳаи сохтмони бино ва иншоотеро мекашад, меъмор.

**ЛОИҲАКАШӢ** لایحه‌کشی *исми феълӣ аз* **лоиҳа кашидан: идораи лоиҳакашӣ, институти лоиҳакашӣ**.

**ЛОИҲАСОЗ** لایحه‌ساز *ниг.* **лоиҳакаш**.

**ЛОИҲАСОЗӢ** لایحه‌سازی *ниг.* **лоиҳакашӣ**.

**ЛОӢ** لایی *ниг.* **лойин**.

**ЛОЙ I** لای 1. хоки бо об омехтаву шӯрида, ки дар деворзанӣ, андова *ва г.*, ба кор мебаранд; гил; гили нарми таҳи оби ҷӯ, ҳавз *ва г.,* таҳнишин: **лойи бӯтана, лойи сақичмонанди**

**часпак, лойи шита, лойи шуррут, ба бом лой кашидан, ба лой ғӯтидан, ба лой девор задан, дар лой банд шудан; лойи муоличавӣ** гиле, ки барои табобати баъзе дардҳо истифода мебаранд; **замини лой** замини обу хокашро ба лой табдилдода; замини намиаш зиёд ва нарм, ки шудгору кишт кардан имконнопазир аст; **оби лой** оби гилолуд, оби ғайри соф: **об лой шудан; лой кардан** а) хоку обро омехта, лой тайёр кардан; б) *гуфт.* лойолуд кардан (*мас.*, *либосро*), ба гилу лой расонда, чиркин кардан (*мас.*, *дастро*); в) обро лой кардан, гилолуд кардан; **лой хобондан** тайёр карда, дам додани лой; **роҳ лой шудан** ба лой табдил ёфтани хоки роҳи бефарш (*дар натиҷаи боришот ва г.*). 2. *гуфт., маҷ.* пул, пули аз роҳи ғайриқонунӣ ба даст даромада, пули ҳаром: **лойи чизеро гирифтан; ◊ об(ро) лой кардан** а) дар коре ё ҷое қасдан бесарусомонию бетартибӣ барпо кардан (*барои рӯпӯш кардани ягон сирри худ*); б) дар байни мардум шӯру фитна андохтан; **об(ро) лой карда, моҳӣ доштан** корро қасдан чигилу вайрон карда ё дар байни одамон шӯру фитна андохта, ба мақсади нопоки худ расидан; **обу лой кардан** *чизеро* чизи дуздиро фурӯхтан; чизеро пинҳонӣ ё ба нархи ғайриқонунӣ фурӯхта, пули онро аз они худ кардан; **аз лой гурехта, ба лойдон афтодан** *назири* **аз борон гурехта, ба новдон дучор шудан; бо як лой ду похса задан** *назири* **ба як тир ду нишон задан; хари** *касе* **аз лой гузаштан** муҳими касе баровარда шудан, рафъ шудани эҳтиёҷи касе, мушкили касе ҳал шудан; **об аз боло лой (аст) // об аз сар лой (аст)** (*мақ.*) кор аз бунёдаш вайрон (*дар мавриди аввал сардорон қонунро вайрон кунанду сипас тобеонашон аз онҳо ибрат гиранд, гуфта мешавад*).

**ЛОЙ II** لای 1. *ниг.* **ло** II. 2. *боф.* ҳар қабати ба навор печидаи матои бофташуда: **як лой карбос; як лой зиёд (будан)** аз тахмин зиёд (будан); аз гумони касе як дараҷа беҳтар (будан).

**ЛОЙБОЗӢ** لای‌بازی аз лой бозичаҳо сохта, банд шудани бачаҳо.

**ЛОЙГАР** لای‌گر он ки лой омода мекунад, он ки бо лой сару кор дорад: **устои лойгар**.

**ЛОЙГАРӢ** لای‌گری 1. *мансуб ба* **лойгар**; шуғли лойгар. 2. мавсими боронгарӣ ва лой шудани замин (*таги по*): **лойгарии баҳор**.

**ЛОЙДОН** لای‌دان 1. чуқурии пурлой: **аз лой гурехта, ба лойдон афтодан** (*зарб.*). 2. *ниг.* **лойхона**. 3. *маҷ.* ботлоқи фисқу фасод ва корҳои зишту ношоям.

**ЛОЙИН** لایین аз лой сохташуда: **суфаи лойин, хонаи лойин**.

**ЛОЙКАШ** لای‌کش он ки лойи сохтмонро ба ҷое *(болои бом, болои девор ва г.)* кашида мебарад.

**ЛОЙКОРӢ** لای‌کاری амали лой тайёр кардан ва андова кардан дар сохтмон.

**ЛОЙҚА** لایقه лойи сиёҳи нарму часпак, ки дар таги ҳавз, ҷӯй ва обҳои таҳшиншуда пайдо мешавад, сиёҳлой, лаҷан.

**ЛОЙҚАДОР** لایقه‌دار (оби) дорои лойи сиёҳу часпак.

**ЛОЙҚАЗОР** لایقه‌زار *ниг.* **лойқадор.**

**ЛОЙОБ//ЛОЙОБА** لای‌آب//لای‌آبه 1. оби тирае, ки аз об шудани барфҳо ва селобаҳо ҷорӣ мешавад. 2. лойи суюқ, лойи шуррут.

**ЛОЙОЛУД** لای‌آلود 1. омехта бо лой, тира: **оби лойолуд.** 2. он чи ба он лой чарахса зада ё олуда бошад, олуда ба лой: **дастони лойолуд, либоси лойолуд, мӯзаи лойолуд, лойолуд шудан**.

**ЛОЙОМОЧ** لای‌آماچ ҷуфт кардани замин пеш аз коридани шолӣ дар даруни кӯли оби пали шолӣ.

**ЛОЙФИШОН** لای‌فشان лойе, ки аз даҳонаи вулқонҳо бо фишори баланд берун мешавад.

**ЛОЙХОБОНӢ** لای‌خابانی *исми феълӣ аз* **лой хобондан**; тайёр кардани лой барои сохтмон.

**ЛОЙХОНА** لای‌خانه ҷое, ки дар он лой мехобонанд.

**ЛОЙХӮРАК** لای‌خورک *зоол.* як навъ мурғаки дарозпои ботлоқӣ; **кирми лойхӯрак** *зоол.* кирми сурхчаи боронӣ.

**ЛОЙШАКАР** لای‌شکر таҳнишини шакари ҷӯшондашуда (*барои қиём*); ширае, ки аз нишоста ҳосил карда мешавад.

**ЛОК//ЛАК I** لاک//لک моеи самғдори дар спирт, скипидар ё равған ҳалкарда, ки барои ҷилодиҳӣ ба чӯб, чарм *ва г.* мемоланд: **лок задан, лок молидан; локи мӯй** лок барои ороиши мӯй.

**ЛОК II** لاک *кҳн.* косаи чӯбин.

**ЛОК III** لاک *ниг.* **лак** II.

**ЛОК IV** *кит., кҳн.* сангпушт; *муқ.* **локпушт**.

**ЛОК V** *ҳ.* لاک ранги сурхе, ки дар Ҳиндустон аз шираи баъзе дарахтон ҳосил карда, дар наққошӣ *ва г.* ба кор мебаранд ва аз як қисми дурушти он сурғуч месозанд.

**ЛОКАТОР** *лот.* لاکتار *радио* абзоре, ки ҷои ҷисмро ба воситаи мавҷҳои садоӣ ё электромагнитӣ муайян мекунад.

**ЛОКДОР** لاک دار дорои лок.

**ЛОКЗАДА** لاکزده *сифати феълии замони гузашта аз* **лок задан**; локдор: **мӯзаи локзада**.

**ЛОКЗАНӢ** لاکزنی *исми феълӣ аз* **лок задан**.

**ЛОКИН** لاکین *ниг.* **лекин**.

**ЛОКӢ I** لاکی *мансуб ба* **лок I**; локзада; аз чарми локзада дӯхташуда; **маҳсии локӣ** маҳсии аз чарми сахт дӯхташуда.

**ЛОКӢ II** لاکی *лаҳҷ.* миёнбанд, рӯмоли мардона.

**ЛОКОМОТИВ** *лот.* لاکاماتیو номи умумии мошинҳое (*аз қабили паровоз, тепловоз, электровоз*), ки дар болои релсҳо ҳаракат карда, вагонҳоро мекашанд: **депои локомотив**.

**ЛОКПУШТ** لاک‌پشت *кит.* сангпушт, кашаф.

**ЛОКХӮРДА** لاک‌خورده чизи чармине, ки аз лок сер шудааст: **пойафзоли локхӯрда**.

**ЛОҚ** لاق *гуфт.* кӯҳна, фарсуда; **лоқу пар** чизу чора, майда-чуйдаи рӯзгор, лақу луқ.

**ЛОҚАЙД** *а.* لاقید он ки ба чизе аҳамият намедиҳад, бепарво.

**ЛОҚАЙДӢ** لاقیدی бепарвоӣ, бетаваҷҷӯҳӣ.

**ЛОҚАЙДОНА** لاقدانه бепарвоёна, бетаваҷҷӯҳона.

**ЛОЛ I** لال гунг, лакнатдор; **лолу мабҳут** хомӯшу ҳайрон; **лол шудан** аз забон мондан; **забони** *касе* **лол шудан (гаштан)** аз забон мондан, забони касе гирифтан, гап зада натавонистан.

**ЛОЛ** II لال *ниг.* **лаъл** 1, 2; ранги сурх.

**ЛОЛА** لاله *бот.* гули саҳроии пиёзакбех, ки баргҳои сурху зард ва дигар рангҳо дошта, тарафи думчааш сиёҳ аст: **лолаи арғувонӣ, лолаи аҳмар, лолаи хандон, лолаи ҳамро, лола чидан; лолаи кӯҳӣ** лолаи ғафсбарги калонкоса; **мавсими лола** вақти шукуфтани гули лола, ки ба аввали баҳор рост меояд.

**ЛОЛАВОР** لاله‌وار мисли лола, ҳамчун лола, ломонанд.

**ЛОЛАГУН** لاله‌گون ба ранги лола, лоларанг, сурхранг: **рухсораи лолагун, чеҳраи лолагун, лолагун намудан, лолагун тобидан (-и шафақ), лолагун шудан (гаштан)**.

**ЛОЛАЗОР** لاله‌زار ҷое, ки лолаи зиёд рӯидааст; ҷои сергули шукуфта; *ба тариқи истиора*: **лолазори ватан, лолазори умр, баҳори лолазор**.

**ЛОЛАКАҲАК** لاله کهک *лаҳҷ., ниг.* **лолахасак**.

**ЛОЛАНГ** لالنگ таом ва тиккаҳои нон, ки гадоён ва фақирон аз меҳмонӣ ва дастархонҳо ҷамъ мекарданд.

**ЛОЛАОСО** لاله‌آسا *ниг.* **лолавор**.

**ЛОЛАПӮШ** لاله‌پوش пӯшида бо лолаи шукуфта, ороста бо гули лола: **лолапӯш гаштан**.

**ЛОЛАРАНГ** لاله‌رنگ *ниг.* **лолагун: баҳори лоларанг, рӯи лоларанг, шафақи лоларанг**.

**ЛОЛАРУХ** لاله‌رخ 1. он ки рухсораҳои лолаосо сурх дорад: **духтари лоларух**. 2. *маҷ.* маҳбубаи зебо, хушрӯ.

**ЛОЛАРУХСОР** لاله‌رخسار *ниг.* **лоларӯ**.

**ЛОЛАРӮ(Й)** (لاله‌رو(ی 1. он ки рӯяш монанди лола сурх аст. 2 *маҷ.* маҳбубаи зебо, хушрӯ.

**ЛОЛАСОН** لاله‌سان *ниг.* **лолавор**.

**ЛОЛАХАСАК** لاله‌خسک *бот.* навъи лолаи зудхазоншаванда, ки барги гулу пояаш тунуку борик мешавад, дар ҳар куҷо мерӯяд, монанди кӯкнор тухм мебандад.

**ЛОЛАЧИНӢ** لاله‌چینی *исми амал аз* **лола чидан**;

чидани лола.

**ЛОЛӢ** لالی вазъ ва ҳолати лол, лол будан, гунг будан, гунгӣ.

**ЛОЛМОНӢ** لالمانی лол мондан, гунг шудан, моту мабҳут шудан.

**ЛОЛО I** لالا 1. дурахшон, дурахшанда: **лӯълӯи лоло**. 2. *гуфт.* нағз, хуб (*дар забони кӯдакон*); **лоло шудан** а) нав шудан; б) беҳ шудан, хуб шудан.

**ЛОЛО II** لالا *кит.* хизматгор; ғулом; **лолои сиёҳ** ғуломи ҳабашӣ, ғуломи зангӣ.

**ЛОЛОӢ** لالایی *ниг.* **алла; лолоӣ хондан** алла гуфтан.

**ЛОМ I** لام 1. *номи ҳарфи бисту ҳафтуми алифбои арабиасоси тоҷикӣ* (ل). 2. *киноя аз* зулфи каҷи духтарон; ◊ **лом (ломи мим) нагуфтан** дам назадан, хомӯш будан.

**ЛОМ II** لام *кҳн.* либоси кӯҳнаву дарида, жандаи қаландарону дарвешон.

**ЛОМ III** لام *кит.* 1. худситоӣ; лофу газоф. 2. зебу зинат, зевар.

**ЛОМ IV** لام *кит.* омехтаи ҳазориспанди сӯхта, мушку анбар ва нилу лоҷувард, ки барои дафъи чашмзахм ба пешонӣ ва баногӯши кӯдакон мемолиданд.

**ЛОМА I** لامه *кҳн.* рӯмол *ва ғ.,* ки аз болои салла мебастанд.

**ЛОМА II** *а.*لامه *таър.* либоси ҷангӣ, ки аз ҳалқаҳои оҳанӣ месохтанд, зиреҳҷома.

**ЛОМАЗҲАБ** *а.* لامذهب *кит., таҳқ.* бедин, беимон.

**ЛОМАЗҲАБӢ** لامذهبی бединӣ, беимонӣ, бемазҳаб будан.

**ЛОМАКОН** لامکان 1. он ки ҷои ист (истиқомат) надорад, бемакон, беҷой. 2. *д.* сифати Худо.

**ЛОМАКОНӢ** لامکانی ломакон будан, бемаконӣ, беҷоӣ.

**ЛОМАҲОЛ//ЛОМАҲОЛА** *а.* لامحال//لامحاله *кит.* ногузир, ночор.

**ЛОМБАРД** *ит.*لامبرد *ниг.* **гаравхона**.

**ЛОМЕА** *а.* لامعه *кит.* нур, ҷило; ламъа.

**ЛОМЕЪ** *а.* لامع дурахшанда, дурахшон, тобон: **барқи ломеъ**.

**ЛОМИСА** *а.* لامسه яке аз қувваҳои ҳисси панҷгонаи инсон, ки бо ёрии пӯсти бадан гармию сардӣ ва сахтию нармии чизҳоро дарк мекунад.

**ЛОМИЯ** *а.* لامیه *адш.* ғазал ё қасидае, ки ҳарфи равии он «л» (лом) аст.

**ЛОНА** لانه 1. хонаи ҷонварон, ошёнаи парандагон, ошён: **лонаи занбӯр, лонаи уқоб, лонаи хирс, лона гузоштан, лона кардан, лона мондан, лона сохтан.** 2. *маҷ.* хона, ҷой; кулба; **лона ёфтан** макон гирифтан, ҷойгир шудан.

**ЛОНАСОЗӢ** لانه‌سازی *исми амал аз* **лона сохтан: лонасозӣ кардан**.

**ЛОРД** *англ.*لارد унвони олии асилзодагон дар Инглистон, ки меросӣ мебошад; унвони мансабдорони олии давлатӣ дар Инглистон: **палатаи лордҳо**.

**ЛОС** لاس риштаи аз ҳама дурушт ва пастсифати абрешим, ки монанди мӯи думи асп сахт мешавад.

**ЛОТ** لات номи яке аз ду бути машҳур (Лот ва Манот), ки арабҳо пеш аз ислом мепарастиданд.

**ЛОТЕРЕЯ** *фр.* لاتیریه шакли ихтиёрии маблағ ҷамъ кардани аз мардум бо роҳи фурӯши билетҳо ва гузаронидани бозии он: **билети лотерея, билети лотереяи** *касе* **бурд кардан**.

**ЛОТИНӢ** لاتینی :*мансуб ба* таърих ва тамаддуни Рими Қадим: **алифбои лотинӣ, забони лотинӣ.**

**ЛОТИНОНИДАН** لاتینانیدن лотинӣ кардан (-и алифбо, ҳарфҳо *ва ғ.*)

**ЛОТО** *фр.* لاتا навъи бозӣ бо варақаҳои катакдори дар рӯяшон рақамҳо навишташуда, ки касе кубикҳои рақамдорро аз халта надида гирифта мехонад ва рақамҳои варақаи касе, ки аз ҳама пеш пур шавад, вай бозиро мебурад.

**ЛОУБОЛ** *а.* لاابال бебок, бепарво, беибо; беқайду бетакаллуф.

**ЛОУБОЛӢ** لاابالی бебокӣ, бепарвоӣ, беибо будан; бетакаллуфӣ.

**ЛОУБОЛОНА** لاابالانه бебокона, бепарвоёна, беибоёна.

**ЛОФ** لاف 1. сухани беҳуда, гапи беасос; ёвагӯӣ. 2. худситоӣ, худтаърифӣ, манманӣ. 3. *маҷ.* даъвои беасос, иддао: **лофи адолатпарварӣ (ватанпарастӣ, миллатхоҳӣ) задан, лоф аз шуҷоат ва қаҳрамонӣ задан; лофу газоф** суханони бардурӯғ, ёвагӯӣ, ҳарзагӯӣ; **лоф задан** худситоӣ кардан, худро бардурӯғ таъриф кардан, беҳуда изҳори фазлу зӯрмандӣ кардан.

**ЛОФАКӢ** لافکی он ки гапҳои калон зада, худситоӣ мекунад, худсито.

**ЛОФЗАН** لافزن худсито, лофакӣ.

**ЛОФЗАНӢ** لافزنی *исми амал аз* **лоф задан**; худситоӣ, худро бардурӯғ таъриф кардан.

**ЛОФИДАН** لافیدن лоф задан, худситоӣ кардан; калон гап зада, даъвоҳои беасос кардан.

**-лох** لاخ *пасванди каммаҳсул, ки ба исмҳо ҳамроҳ шуда, макон ва ҷои фаровонии он чизро нишон медиҳад:* **санглох, девлох**.

**ЛОҲАВЛ(А)** *а.* لاحول *д.* қисми аввали дуое, ки вақти тарс ё афтодан ба вазъияти хавфнок мехонанд: **лоҳавл(а) хондан**.

**ЛОҲАЗ** *а.* لاهز суст, беҳол, бемадор, заиф; **лоҳаз шудан** бемадор шудан.

**ЛОҲАЗӢ** لاهزی ҳолати сустӣ ва бемадорӣ, аз ҳол рафтан.

**ЛОҲӢ** *а.* لاهی *кит.* он ки ба корҳои моддӣ ва айшу ишрат машғул аст, бозикунанда, лаҳву лаибкунанда.

**ЛОҲУТ** *а.* لاهوت 1. худоӣ; илоҳӣ, улуҳият; *муқоб.* **носут**. 2. ҷаҳони ғайримоддӣ, олами ғайб, ҷаҳони маънӣ.

**ЛОҲУТӢ** لاهوتی *мансуб ба* **лоҳут;** олами маънавӣ.

**ЛОЧИН** *т.* لاچین шоҳини шикорӣ; шоҳин, шаҳбоз; *ба тариқи истиора*: **лочини диловари ватан** (фазонавардони далери Ватан).

**ЛОЧИНВОР** لاچینوار ба монанди лочин (тезпарвоз), лочинсифат (баландпарвоз).

**ЛОЧИРА** لاچیره як навъ нони тунуки аз хамири норасида пухта.

**ЛОЧОР** لاچار *кит.* ночор, ноилоҷ.

**ЛОҶАВОБ** لاجواب *кит.* беҷавоб, беҷавобмонда, бепосух, ҷавобдоданашуда: **суоли лоҷавоб**.

**ЛОҶАРАМ** *а.* لاجرم 1. ночор, ноилоҷ, ногузир: **лоҷарам розӣ шудем**. 2. бинобар ин.

**ЛОҶ(У)ВАРД** لاجورد *маъд.* санги кабуди баланд, ки аз он нигини ангуштарӣ месозанд ва соида хокаи онро дар тайёр кардани ранги нилобӣ ба кор мебаранд; ◊ **гунбази лоҷуворд** осмон.

**ЛОҶ(У)ВАРДӢ** لاجوردی кабудранг, нилгун; ба ранги лоҷуворд: **осмони софи лоҷувардӣ**.

**ЛОҶУРЪА** *а.* لاجرعه дам нагирифта якбора нӯшидани он чизе, ки дар пиёла ҳаст, аз ғайри қулт-қулт якбора нӯшидан.

**ЛОШ** لاش *ниг.* **лоша**.

**ЛОША** لاشه 1. ҷасади беҷони одам ва ҷонварон; ҷасади ҷонвари худмурда, ҷифа. 2. *маҷ.* чорпои ниҳоят заифу лоғар.

**ЛОШАЙЪ** *а.* لاشئ ночиз, беарзиш.

**ЛОШАК(К)** *а.* لاشک бешак, бешубҳа, бегумон; албатта, яқинан.

**ЛОШАРИК** *а.* لاشریک бешарик, яккаву ягона (*сифати Худо*).

**ЛОШАХАР** لاشه‌خر хари лоғару нимҷон, ки базӯр роҳ мегардад.

**ЛОШАХОР** لاشه‌خوار *ниг.* **лошахӯр.**

**ЛОШАХӮР** لاشه‌خور 1. ҷонваре, ки гӯшти ҳайвоноти мурдаро мехӯрад, мурдахӯр (*аз қабили* каргас, зоғ *ва г.*). 2. калхот. 3. *таҳқ., маҷ.* он ки тамаи чизу чораи одамони мурдаро мекунад.

**ЛОШӢ** لاشی 1. харбузаи тарак, ки баъди кандани ҳосили асосӣ дар нӯги палак боқӣ мондааст. 2. охирин чормағзу зардолу барин меваҳои дастнораси нӯги навдаҳои дарахтон, ки баъд аз гирифтани ҳосили асосӣ боқӣ мондаанд ва одатан онҳоро бачагон хазонак гӯён чида мегиранд; хӯшаҳои ангури боқимонда дар нӯги ток баъди чидани ҳосили асосӣ.

**ЛОЯЗОЛ** *а.* لایزال *д., ниг.* **лоямут**.

**ЛОЯМУТ** *а.* لایموت *д.* лоязол; намиранда, маргнопазир, (*сифати Худо*); ◊ **қути лоямут** хӯрокврии андаке, ки одамро аз мурдан нигоҳ медорад, хӯроки «бихӯру намир».

**ЛОЯНҚАТЕЪ** *а.* لاینقطع *кит.* ба қитъаҳо ва пораҳо ҷудонашаванда; бефосила, доимӣ.

**ЛОЯНОМ** *а.* لاینام *кит., д.* ҳамеша бедор, бехоб (*сифати Худо*).

**ЛОЯФУТ** *а.* لایفوت *кит.* он ки фавт намеёбад; он чи намемирад, фанонопазир, абадӣ ва доимӣ.

**ЛОЯҶУЗ** *а.* لایجوز *кит.* он чи раво нест, нораво, ноҷоиз.

**ЛОЯЪҚИЛ** *а.* لایعقل беақл, бехирад; **масти лояъқил** масте, ки аз ақл бегона шудааст, масти беҳуш, масти аласт.

**ЛОЯЪНӢ** *а.* لایعنی *кит.* бемаънӣ, беақл.

**ЛУБ(Б)** *а.* لب *кит.* 1. мағз, ҳаста; қисми холис ва беҳтарини ҳар чиз. 2. ақл.

**ЛУБ-ЛУЧ** لبلچ тамоман бараҳна, лучи модарзод: **луб-луч кардан** *касеро*, **луб-луч шудани** *касе*; **луб-луч шуда мондани** *касе киноя аз* бе либоси зарурӣ ё бе чизу чора мондани касе.

**ЛУБ-ЛУЧАК** لبلچک *гуфт., ниг.* **луб-луч**.

**ЛУБОБ** *а.* لباب *кит.* баргузидаи ҳар чиз, холиси ҳар чиз; чизи беомезиш.

**ЛУБОД** *а.* لباد *кит.* юғ.

**ЛУҒАВӢ** لغوی *мансуб ба* **луғат**; **воҳиди луғавӣ** *збш.* калимаи маънидор; *муқ.* **воҳиди фразеологӣ; маънои луғавӣ** *збш.* маънои аслии калимаҳо, *муқоб.* **маънои маҷозӣ**; **таркиби луғавӣ** *збш.* калимаҳои мавҷудаи ягон забон, вожагон, лексика; **фонди (захираи) асосии луғавӣ** *збш.* қисми нисбатан устувори калимаҳо, ки асоси забонро ташкил медиҳад (*мас., даст, об, нон ва г., ки аз онҳо калимаҳои зиёде сохта шудаанд*).

**ЛУҒАТ** *а.* لغت 1. *кҳн.* забон, лисон. 2. *збш.* калима, вожа; лексика. 3. *збш.* китобе, ки дар он маҷмӯи калимаҳои як забон ҷамъ оварда, шарҳ дода ва ё ба забони дигар тарҷума шудааст, китоби луғат, фарҳангнома, фарҳанг: **луғати дузабона, луғати тафсирӣ**; **луғат дидан** ба китоби луғат муроҷиат кардан; ◊ **луғати зинда** *киноя аз* шахсе, ки маънои қисмати зиёди калимаҳои забонро аз ёд медонад.

**ЛУҒАТДОН** لغتدان донандаи луғат (2), он ки луғати бисёр медонад; луғатшинос.

**ЛУҒАТНАВИС** لغتنویس тартибдиҳандаи китоби луғат, фарҳангнавис.

**ЛУҒАТНАВИСӢ** لغتنویسی шуғл ва амали луғатнавис; таълифи фарҳанг, фарҳангнависӣ.

**ЛУҒАТНОМА** لغتنامه 1. *кит.* китоби луғат, фарҳангнома, фарҳанг. 2. *нав.* рӯйхати алифбоии калимаҳои забон барои тартиб додани китобҳои луғат: **луғатномаи осори С. Айнӣ, луғатномаи фарҳанги забони тоҷикӣ**.

**ЛУҒАТСОЗ** لغتساز *ниг.* **луғатнавис**.

**ЛУҒАТСОЗӢ** لغتسازی *ниг.* **луғатнависӣ**.

**ЛУҒАТШИНОС** لغتشناس *збш.* 1. мутахассиси илм оид ба таркиби луғавии забон (лексиколог). 2. мутахассиси назария ва амалияи фарҳангнависӣ (лексикограф).

**ЛУҒАТШИНОСӢ** لغتشناسی *збш.* 1. соҳаи забоншиносӣ, ки таркиби луғавии забонро меомӯзад, вожашиносӣ, лексикология. 2. илм дар бораи назария ва амалияи тартиб додани китобҳои луғат, лексикография.

**ЛУҒЗ** *а.* لغز *адш.* навъи шеъри ба чистон монанд, ки дар он хусусияти ягон чиз бо обу ранги бадеӣ тасвир мeёбаду аз худи он ном бурда намешавад.

**ЛУҒОТ** *а.* لغات *ҷ.* **луғат; ҳалли луғот** шарҳу эзоҳи маънои калимаҳои душворфаҳми матн.

**ЛУЗУМ** *а.* لزم зарурат, даркор будан; **ба қадри лузум** ба қадри даркорӣ.

**ЛУЗУМОТ** *а.* لزمات *ниг.* **лавозимот**.

**ЛУКНА** *а.* لکنه *ниг.* **лакнат**.

**ЛУКУК** *а.* لکوک *ҷ.* **лак** I.

**ЛУҚ** *а.* لق **:тухми луқ** тухми вайрон; **луқ шудан** вайрон шудан (-и тухм).

**ЛУҚАТА** *а.* لقطه чизи ёфтшудаи соҳибаш номаълум; чизи дар роҳ афтодамонда.

**ЛУҚМА** *а.* لقمه 1. он миқдор хӯрок, ки як бор ба даҳон мегунҷад, як даҳон чизи хӯрданӣ; бурда, порча: **луқмаи нон, як луқма нон, луқмае аз гулӯяш намегузашт; луқмаи муфт** нони бемеҳнат ба даст омада; **луқмаи равғанӣ (равғанин)** *маҷ.* фоидаи калон; даромади зиёди муфт. 2. *маҷ.* эрод ё ягон мулоҳизаи дигар, ки дар аснои гап задани касе бо мақсади тасҳеҳ ба ӯ гуфта мешавад; **луқма додан** дар вақти суханронии касе ба ӯ халал расонда, аз ҷои нишаст чизеро тасҳеҳ ё танқид кардан ва ё ба хотир расондан; **луқма партофтан** миёни гапи касеро буридан (*бо қасди ба ғалат андохтани ӯ*); гаппарронӣ кардан.

**ЛУҚМАДИҲӢ** لقمه‌دهی *исми амал аз* **луқма додан**; луқмапартоӣ.

**ЛУҚМАПАРТОӢ** لقمه‌پرتای *исми амал аз* **луқма партофтан**; гаппарронӣ.

**ЛУНҶ** لنج ду тарафи даҳон аз дарун (ва берун) то ҷои ба устухон начаспидаи он: **лунҷи дамида (баромада), лунҷи овезон**; **лабу лунҷ** *ниг.* **лаб; ◊ бо лунҷи овезон** *ниг.* **лаб (бо лабу лунҷи овезон); лунҷи** *касе* **овезон будан** қиёфаи норозиёна доштан, димоғсӯхта будан; **лунҷи худро овезон кардан** аз чизе норозӣ будани худро ба вазъи рӯи худ зоҳир сохтан, *муқ.* **лабу лунҷ овезон кардан**.

**ЛУОБ** *а.* لعاب моеи андак ғализ ва часпанда, ки баъзе ҳуҷайраҳои организми зинда аз худ ҷудо мекунанд; оби даҳон.

**ЛУОБДИҲӢ** لعاب‌دهی *исми амал аз* **луоб додан**; луоб аз худ ҷудо кардан.

**ЛУТ I** لوت *кит.* анвои таоми лазиз; хӯрок; **луту пут** хӯрданӣ ва нӯшиданӣ.

**ЛУТ II** *а.* لوت *кит., д.* номи яке аз пайғамбарони банӣ Исроил, ки барои бадкорию бадахлоқии аҳли қавми ӯ Худо шаҳри онҳоро зеру забар карда ва ба сари боқимондаҳояшон борони сангу оташ рехта буд.

**ЛУТӢ** لوطی 1. *мансуб ба* **Лут** II. 2. *маҷ.* бадахлоқ, бадкирдор; беқайду ринд; айёшу майхора; бачабоз.

**ЛУТФ** *а.* لطف 1. *кит.* нармӣ, мулоимат, назокат; **лутфи баён** фасоҳати сухан, нозукбаёнӣ; **лутфи маънӣ** нозукбаёнӣ бо истифодаи калимаҳои зебои сермаъно; **лутфи сухан** назокат ва балоғат дар сухан, фасоҳати сухан, фасеҳбаёнӣ. 2. меҳрубонӣ, марҳамат, илтифот: **лутфи модарона, лутфу меҳрубонӣ, лутфу марҳамат, лутфу навозиш; аз лутф // аз сари лутф** аз рӯи меҳрубонӣ, лутф карда; **ба лутф** аз рӯи лутфу меҳрубонӣ. 3. карам, эҳсон, бахшиш: **лутфи хуршед, борони лутф, нони лутф, лутфу карам, лутфу эҳсон; лутф кардан** а) меҳрубонӣ кардан, илтифот нишон додан; б) эҳсон намудан, бахшидан; **лутф намудан // лутф фармудан** меҳрубонӣ кардан, илтифот намудан, марҳамат кардан.

**ЛУТФАН** *а.* لطفاً аз рӯи лутф, аз рӯи меҳрубонӣ ва илтифот.

**ЛУТФОМЕЗ** لطف‌آمیز меҳрубонона, навозишкорона, аз рӯи марҳамат ва илтифот: **муносибати нарму лутфомез, оҳанги лутфомез доштан, суханони лутфомез гуфтан.**

**ЛУТХӮР** لوت‌خور *ниг.* **зуккахӯр**.

**ЛУХ** لخ//لوخ гиёҳи обии наймонанд, ки бо вай харбуза овезанд ва аз он бӯрё, сабад ва дигар чизҳо бофанд.

**ЛУХСИДА** لوخسیده *сифати феълии замони гузашта аз* **лухсидан**; пӯсида, гандида, бӯйгирифта.

**ЛУХСИДАН** لوخسیدن пӯсидан, ганда шудан, бӯй гирифтан.

**ЛУХТ** لخت *ниг.* **луч.**

**ЛУХТАК** لختک зоча, арӯсак, лӯъбат, бозича (-и духтаракон); **театри лӯхтак** як навъи театр, ки дар он ҳунарпешаҳо лӯхтакҳоро ба бозӣ медароранд ва бо ҳамдигар гап мезанонанд.

**ЛУХТАКБОЗ** لختک‌باز 1. он ки бо лӯхтакҳо бозӣ мекунад. 2. *маҷ.* духтари хурдсол, ба синни балоғат нарасида; **театри лӯхтакбозон** *ниг.* **лӯхтак (театри лӯхтак)**.

**ЛУХТАКБОЗӢ** لختک‌بازی 1. бозӣ бо лӯхтакҳо, зочабозӣ, арӯсакбозӣ, лӯъбатбозӣ. 2. *маҷ.* найрангбозӣ; масхарабозӣ.

**ЛУХТАКӢ** لختکی *марбут ба* **лӯхтак**; **филми лӯхтакӣ** филми ҳунарӣ, ки қаҳрамонҳояш лӯхтаканд.

**ЛУХТАКМОНАНД** لختک‌مانند ба лӯхтак монанд,

шабеҳи зоча; ◊ **ҳокимияти лӯхтакмонанд** ҳокимияте, ки мустақилияти воқеӣ надошта, аз рӯи нишондоди дигарон ва бар хилофи манфиатҳои халқи худ амал мекунад.

**ЛУҲУМАТ** *а.* لحومت *кит.* хешӣ, хешигарӣ, хешовандӣ, хешию таборӣ.

**ЛУЧ** لوچ 1. бараҳна, урён; лухт. 2. *маҷ.* бечизу нодор; бебизоат, бенаво; **навдаи луч** навдаи бебарг; **пои луч** пои бараҳна, пои бечӯроб; пои бепойафзор; **сари луч** сари бекаллапӯш; сари берӯмол (*оид ба занон*); **луч кардан** а) бараҳна кардан; б) *маҷ.* дору надори касеро кашида гирифтан; в) бебарг кардан (*дарахтро*); **луч шудан** *тарзи мафъулии* **луч кардан**.

**ЛУЧАК** لوچک 1. луч, бараҳна. 2. *маҷ.* бечизу чора; бенаво, фақир; **шафтолуи лучак** шафтолуи бепат; ◊ **лучаку пӯсткандаи гап** сухани ошкорову бепарда.

**ЛУЧӢ** لوچی 1. бараҳнагӣ, урёнӣ. 2. *маҷ.* бечизию нодорӣ; **лучӣ ба хона мешинонаду гушнагӣ (ба кӯча) медавонад.** (*зарб.*).

**ЛУЧЧАК** لوچّک *ниг.* **лучак.**

**ЛУҶҶА** *а.* لجّه *кит.* миёнаи дарё, ҷои чуқуртарини дарё ё баҳр; **луҷҷаи андеша** *киноя аз* фикри амиқ, мулоҳизаи чуқур.

**ЛУШ** لوش *ниг.* **лаш II (лашу луш)**.

**ЛӮБИЁ** لوبیا *бот.* ғалладонаи хӯрокӣ аз ҷинси нахӯд, вале гурдашакл, ки дар ғилофакҳо мерасад.

**ЛӮБИЁӢ** لوبیایی *мансуб ба* **лӯбиё**; **растаниҳои лӯбиёӣ** растаниҳое, ки донаашон монанди лӯбиё ба даруни ғилоф мерасад (*мош, нахӯд, боқило ва г.*).

**ЛӮБИЁШӮРАК** لوبیاشورک *хӯр.* лӯбиёи ҳанӯз тамоман напухтаи дар ғилофаш намак зада ҷӯшондашуда.

**ЛӮБ-ЛӮНДА** لوبلونده тамоман лӯнда, кӯбкулӯла: **сару рӯи лӯб-лӯнда, одами лӯб-лӯнда; лӯб-лӯнда кардан** тамоман кулӯла кардан, шакли гирда додан ба чизе.

**ЛӮК** لوک *кит.* он ки ба ҳар ду зону ва кафҳои даст роҳ меравад; **лӯку ланг** маибу чӯлоқ; **шутури лӯк** шутури борикбадану дарозпоча, ки ноҳамвор роҳ мегардад.

**ЛӮКИДОН** لوکیدان *шакли ҷойивазнамудаи* **калиддон**.

**ЛӮККА** لوکّه 1. тарзи роҳравии асп ё хару шутур, ки як пои пешу як пои ақибаш баробар бардошта шуда, боиси як навъ ноҳамвор роҳ гаштан мегардад, лӯк-лӯк; *муқоб.* **йӯрға; лӯкка давондан // лӯкка занондан** ба тарзи лӯкка тозонидани асп *ва г;* **аспи лӯкка** аспе, ки ба тарзи лӯкка роҳ мегардад; аспи резачорпо; **қадами аввал – лӯкка** *(зарб.*).

**ЛӮККИДА** لوکّیده *сифати феълии замони гузашта аз* **лӯккидан**; лӯкказанон.

**ЛӮККИДАН** لوکّیدن тарзе роҳ рафтан, ки дар вақти қадам бардоштан тана ҳам бардошта мешавад.

**ЛӮККОС** لوکّاس **:лӯккос задан** лӯккида роҳ гаштан.

**ЛӮК-ЛӮК** لوکلوک роҳгардии лӯккосӣ; чорхеззанӣ.

**ЛӮЛ** لول *кит.* бешарм, беҳаё, густох.

**ЛӮЛА** لوله 1. ҳар чизи дарози устувонашакл (*дарунпур ё дарунхолӣ).* 2. қубур; **лӯлаи бухорӣ** қубури дудбарои бухорӣ; **лӯлаи об** қубури обгузаронӣ. 3. *ниг.* **лӯлаболишт.** 4. тӯби лӯлашакли матоъ, коғаз *ва г.*, лӯлапеч, тӯб: **лӯлаи атлас, сад лӯла тол, як лӯла бинт; лӯла кардан** дар шакли лӯла печондан чизеро

**ЛӮЛАБОЛИШТ** لولهبالشت болишти гирди лӯлашакл.

**ЛӮЛАБОЛОР** لولهبالار хонае, ки болорҳои сақфаш гирд тарошида шудаанд; *муқоб.* **чортарошболор.**

**ЛӮЛАКАБОБ** لولهکباب кабоби сихӣ аз гӯшти кӯфта; гӯштбирёни лӯлашакл аз қима.

**ЛӮЛАПЕЧ** لولهپیچ ҳар чизи мисли лӯла (1, 2) печондашуда; тӯб: **лӯлапечи коғаз; коғази лӯлапеч кардашуда** вараqи коғази монанди лӯла (1, 2) печондашуда.

**ЛӮЛАШАКЛ** لولهشکل ҳар чизи устувонашакл ба мисли лӯла, лӯламонанд.

**ЛӮЛИБАЧА** لولهبچه писари лӯлӣ, ҷӯгибача.

**ЛӮЛИВАШ** لولیواش лӯлимонанд, лӯличеҳра, шӯху густох (*сифати маҳбуба*).

**ЛӮЛИГАРӢ** لولی‌گری *ниг.* **лӯлигӣ**; монанди лӯлиён рафтор кардан.

**ЛӮЛИГӢ** لولیگی 1. *мансуб ба* **лӯлӣ**; лӯлиёна. 2. *маҷ.* бешармӣ, беҳаёӣ; исрор ва безор кардан (*дар талаби чизе*); **лӯлигӣ кардан** исрори зиёди бемаънӣ ва бешармона.

**ЛӮЛИДУХТАР** لولی‌دختر духтар аз қабилаи лӯлӣ, ҷӯгидухтар.

**ЛӮЛИЗАН** لولی‌زن зан аз қабилаи лӯлӣ, ҷӯгизан.

**ЛӮЛӢ** لولی 1. қабилае, ки аслан аз Ҳиндустон буда, дар ҳолати кӯчманчӣ ва нимкӯчманчӣ зиндагӣ мекунад, ҷӯгӣ. 2. ҷӯгии раққосу сурудхону бозингар. 3. *маҷ.* зебо, хушрӯй.

**ЛӮНГИДОР** لونگی‌دار ходими ҳаммом, ки бо додугирифти лӯнгиҳо машғул аст.

**ЛӮНГӢ** لونگی 1. порчае, ки дар ҳаммом шустушӯкунандагон барои панаҳ кардани аз миён поинашон ба миён мебананд. 2. порчаи матоъ, ки дар вақти сартарошӣ ба гардан мепечонанд.

**ЛӮНДА** لونده 1. гирд, гирда, курашакл, кулӯла: **санги лӯнда, қанди лӯнда, лӯнда будани тарбуз**. 2. як порча чизи суроби гирд дошта, кулӯла: **як лӯнда қанд, ҳалво**; **марди лӯндаи фарбеҳ** марди миёнақади фарбеҳ; **ҳарфҳои лӯнда-лӯнда** ҳарфҳои ба қад кӯтоҳу ба бар хеле ғафс; **лӯнда кардан** печонида кулӯла кардан; **лӯнда шуда хобидан** кулӯла шуда хобидан, ба худ печида хоб кардан; ◊ **лӯнда карда гуфтан** хулосаи каломро баён кардан, моҳияти матлаберо гуфтан.

**ЛӮНДАСАР** لونده‌سر он ки сараш лӯндашакл аст, каллакулӯла.

**ЛӮНДАХӮҶА** لونده‌خوجه *гуфт.* фарбеҳ, лӯнда.

**ЛӮНДАЧА** لوندچه *шакли тасғир ва навозишии* **лӯнда**; 1. лӯндаи хурд. 2. *маҷ.* фарбеҳак, лӯндаяк.

**ЛӮНДАШАКЛ** لونده‌شکل шаклан лӯнда, курашакл.

**ЛӮНДАЯК** لوندیک *ниг.* **лӯндача** 2.

**ЛӮНДАЯКАК** لونده‌یکک хеле лӯндаяк, хеле фарбеҳак.

**ЛӮРА** لوره гузаргоҳи сел ё оббурдае, ки дар он ҷо баъд аз сел гилу лой боқӣ мондааст.

**ЛӮС** لوس *кит.* тамаллуқ, ширинзабонӣ; мардумро ба забони ширину хуш фирефтан ва бозӣ додан.

**ЛӮСОНА** لوسانه *кит.* бо тамаллуқу ширинзабонӣ, бо чоплӯсӣ, чоплӯсона.

**ЛӮТТИБОЗ** لوطّی‌باز найрангбоз, фиребгар.

**ЛӮТТИБОЗӢ** لوطّی‌بازی найрангбозӣ, фиребгарӣ; **лӯттибозӣ кардан** ҳилаю найранг ба кор бурдан.

**ЛӮТТӢ** لوطّی *ниг.* **лӯттибоз**.

**ЛӮШ I** لوش *ниг.* **луш** *ва* **лаш (-у луш)**.

**ЛӮШ II** لوش *кит.* сиёҳлой, лойқа, лаҷан.

**ЛӮЪБАТ** *а.* لعبت 1. бозича, арӯсак, лӯхтак. 2. *маҷ.* маҳбубаи зебо; маъшуқа.

**ЛӮЪБАТАК** لعبتک *шакли тасғири* **лӯъбат**.

**ЛӮЪБАТБОЗ** لعبت‌باز 1. лӯхтакбоз, зоча-боз. 2. шӯъбадабоз, найрангбоз (*дар сирк*).

**ЛӮЪБАТБОЗӢ** لعبت‌بازی 1. лӯхтакбозӣ, зочабозӣ. 2. шӯъбадабозӣ, найрангбозӣ (*дар сирк*).

**ЛӮЪЛӮ** لؤلو *ниг.* **лӯълӯъ**.

**ЛӮЪЛӮЪ** *а.* لؤلؤ марворид, гавҳар: **лӯълӯи лоло** *ниг.* **лоло** I, 1; **лӯълӯи тар** а) марвориди дурахшон; б) *маҷ.* ашк.

**ЛӮЪЛӮЪБАНД** لؤلؤبند *кит., киноя аз* лаби маъшуқа, ки дандонҳоро мепӯшонад.

**ЛӮЪЛӮЪСАНҶ** لؤلؤسنج он ки марворидро месанҷад, меозмояд.

**ЛӮЪМ** *а.* لؤم *ниг.* **лаимӣ.**

**ЛЮК** *ҳол.* لیوک *тех.* даромадгоҳи сарпӯшдори киштӣ, танк, сафинаи кайҳонӣ *ва ғ.*

**ЛЮКС I** *фр.* لیوکس сифати мағоза, утоқи меҳмонхона *ва ғ.,* ки хуб таҷҳизонида шудааст ва нек хизмат мерасонад.

**ЛЮКС II** *лот.* لیوکس *физ.* воҳиди байнал-халқии ченаки дараҷаи рӯшноӣ.

# М

**М** *ҳарфи ҳабдаҳуми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; ҳарфи бисту ҳаштуми алифбои арабиасоси тоҷикӣ* мим (م)*; дар ҳисоби абҷад ба адади 40 баробар аст.*

**МА** مه *ҳиссача* ба маънои «гир» меояд: **ма, ин китобро хон**.

**МА-** مَ *пешванди инкории сигаи амр* на: **магир, маҳӯр, мазан**.

**МАА** *а.* مع *кит., пешоянд* бо, ҳамроҳи…, бо ҳамроҳии…

**МААЗОЛИК(А)** *а.* معذالک *кит., ниг.* **мааҳозо**.

**МААК** *а.* معک *кит.* бо ту, ҳамроҳи ту: **Аллоҳу маак**! Худо ёрат!

**МААЛҚИССА** *а.* معالقصّه *кит.* алқисса, оқибат, хулоса.

**МААТТААССУФ** *а.* معالتأسّف афсӯс, ки…, мутаассифона.

**МААҲОЗО** *а.* معهذا *кит.* бо вуҷуди ин, бо ҳамаи ин.

**МАБАРРАТ** *а.* مبرة *кит.* кори хайр; инъом, бахшиш, садақа.

**МАБДАЪ** *а.* مبدأ 1. ҷои оғоз, ҷои пайдоиш; асл, асос, маншаъ. 2. аввали ҳар чиз ва ҳар кор; оғоз, ибтидо; **мабдаи ҳаракат** нуқтаи оғози ҳаракат.

**МАБЗУЛ** *а.* مبذول *кит.* базлкарда, бахшида; **мабзул доштан** а) қаноатманд кардан; б) ба харҷ додан (*мас., кӯмаки худро*).

**МАБЛАҒ** *а.* مبلغ 1. миқдори пули нақд, пул; **ба маблағи**… дар бадали… пул, ба қимати…; як миқдор, миқдоре, як қадар; **маблағ гузоштан** *ниг.* **маблағгузорӣ**; **маблағ ҷудо кардан** тахсис додани миқдори муайяни пул барои коре; таъйин кардани маблағ (*мас., дар буҷет барои сохтмон ва ягон кори дигар*). 2. *кит.* дараҷаи камолот, расоӣ, болиғ будан ба чизе.

**МАБЛАҒГУЗОР** مبلغگذار он ки барои иҷрои коре маблағ тахсис медиҳад, сармоягузор

**МАБЛАҒГУЗОРӢ** مبلغگذاری *исми амал аз* **маблағ гузоштан**; маблағи даркорӣ ҷудо кардан барои иҷрои коре (*сохтмон ва г.)*: **маблағгузорӣ кардан**.

**МАБЛАҒҒУНДОРӢ** مبلغغنداری *исми амал аз* **маблағ ғундоштан**; ҷамъ овардани маблағҳое, ки барои коре дар назар гирифта шудааст.

**МАБЛАҒҶУДОКУНӢ** مبلغجداکنی *исми амал аз* **маблағ ҷудо кардан**; тахсис додани маблағи муайяне ба иҷрои коре (*мас., ба сохтмон*).

**МАБНӢ** *а.* مبنی **:мабнӣ бар** *чизе* биноёфта бар чизе, асосёфта ба чизе, дар асоси чизе.

**МАБНО** *а.* مبنا *кит.* бунёд, асос, поя.

**МАБОД** مباد *ниг.* **мабодо**.

**МАБОДО** مبادا 1. *ҳиссача* хоҳиш ба нашудани коре, нашавад, ки… 2. *пайвандак* агар, дар сурате ки…: **мабодо ман омада натавонам…**; **рӯзи мабодо** рӯзи сахт.

**МАБОЛИҒ** *а.* مبالغ *ҷ.* **маблағ**.

**МАБОР//МУБОР//МУБО** مبار//مبا *кит.* ҳасиб.

**МАБОҲИС** مباحث *ҷ.* **мабҳас**.

**МАБРАЗ** *а.* مبرز ҷои қазои ҳоҷат, обрез, ҳоҷатхона, халоҷо, мустароҳ.

**МАБРУС** *а.* مبروص *тиб.* гирифтори бемории барас, пес.

**МАБСУТ** *а.* مبسوط 1. густурда, паҳн кардашуда. 2. *маҷ.* муфассал.

**МАБҲАС** *а.* مبحث *кит.* 1. ҷои баҳсу мунозира. 2. он чи дар бораи он баҳсу мунозира мекунанд, мавзӯи мубоҳиса.

**МАБҲУТ** *а.* مبهوت ҳайрон, ҳайратзада, мутаҳаййир; **моту мабҳут шудан** сахт ба ҳайрат мондан.

**МАБҲУТӢ** مبهوتی ҳолати ҳайронӣ, ҳайратзадагӣ.

**МАВАДДАТ** *а.* مودّت *кит.* дӯстӣ, муҳаббат.

**МАВВОҶ** *а.* مواج *кит.* бисёр мавҷзананда, пурмавҷ.

**МАВЗ** *а.* موض *кит., ниг.* **банан**.

**МАВЗЕЪ** *а.* موضع ҷои гузоштани (нишондани) чизе; ҷой, макон, маҳал; **мавзеъ гирифтан** ҷой гирифтан, дар маҳалле ҷойгир шудан (*мас., дар ҷанг*).

**МАВЗУН** *а.* موزون 1. *кит.* вазн карда, баркашида. 2. вазну қофиядор; хушоҳанг; **сухани мавзун** *киноя аз* шеър. 3. мутаносиб, шинам: **қади мавзун**, **қомати мавзун**; **ҳаракати мавзун** ҳаракатҳои ҳамоҳанг бо зарб ва усул (-и раққосӣ).

**МАВЗУНӢ** موزونی 1. мавзун будан, вазндорӣ. 2. салосат, фасоҳат (*дар калом*). 3. мутаносибӣ; ба зарбу усул мувофиқ будан (-и рақс ва оҳанг).

**МАВЗУНҚАД** موزونقد *ниг.* **мавзунқомат**.

**МАВЗУНҚОМАТ** موزونقامت он ки қади расо, мутаносиб ва зебо дорад, хушқаду қомат.

**МАВЗӮӢ** موضوعی *мансуб ба* **мавзӯъ**; **нақшаи мавзӯӣ** нақшаи аз рӯи мавзӯъҳо тартибёфта (-и таълими фанне дар мактаб).

**МАВЗӮЪ** *а.* موضوع 1. он чи дар бораи он сухан меравад, матлаби мавриди баҳс: **мавзӯи дарс**, **аз мавзӯъ дур шудан**. 2. *санъ.* он чи нависанда ё рассом дар асараш мавриди тасвир қарор додааст, объекти тасвири бадеӣ.

**МАВИЗ** مويز ангури хушконида; **мавизи бедона** хушконидашудаи ангури кишмиш, ки майда ва бедона мешавад; **мавизи обҷӯш** ангуре, ки дар маҳлули ишқор ғӯтонда, баъд хушк карда шудааст; **мавизи соягӣ** ангури кишмиши бедона, ки дар соя хушк карда мешавад.

**МАВИЗАК** مويزک меваи пухта дар шохи дарахт хушкшуда.

**МАВИЗДОР** مويزدار ҳар чизи мавиздошта: **кулчаи мавиздор**.

**МАВКИБ** *а.* موکب *кҳн.* 1. гурӯҳи савора ё пиёда, ки дар рикоби подшоҳ мерафтанд, аҳли рикоб. 2. дастаи савора ё гурӯҳи пиёда.

**МАВҚЕЪ** *а.* موقع 1. ҷои воқеъшавӣ, маҳалли вуқӯи чизе; ҷой, макон; **мавқеи ҷуғрофӣ** тӯлу арзи маҳалле дар харитаи кураи Замин; **мавқеъ гирифтан** ҷой гирифтан, мавзеъ гирифтан (*мас., ду тарафи ба ҳам зид дар муқобили якдигар*): **дар мавқеи иҷро гузоштан** иҷро кардан, ба ҷо оварданд. 2. *маҷ.* мақом, мартаба: **мавқеъ пайдо кардан**. 3. вақт, ҳангом, фурсат, маврид, лаҳза; **аз мавқеъ истифода бурдан** аз фурсат истифода кардан.

**МАВҚЕЪШИНОС** موقع شناس он ки ҷой ва вақти муносиби иҷрои кор ё гуфтани гаперо медонад, мавридшинос.

**МАВҚИФ** *а.* موقف *кит.* 1. ҷои таваққуф, истгоҳ. 2. ист, вақфа.

**МАВҚУФ** *а.* موقوف аз ҳаракат боздошташуда, таваққуфёфта; ба вақти дигар мондашуда; мавқуф будан вобаста будан, марбут будан; **мавқуф гузоштан** а) мондан, боздоштан (*кореро аз иҷро*); б) ба вақти дигар мондан, ба таъхир андохтан.

**МАВҚУФОТ** *а.* موقوفات 1. *ҷ.* **мавқуф**. 2. *таър.* молу мулки вақф кардашуда.

**МАВЛАВИЯ** *а.* مولويه *д.* силсилаи тасаввуф, ки Мавлоно Ҷалолиддини Балхии Румӣ асосгузори он мебошад.

**МАВЛАВӢ** *а.* مولوی 1. *мансуб ба* **Мавлавия**. 2. лақабе, ки ба шайхон ва олимони бузург дода мешуд: **Мавлавии Румӣ**.

**МАВЛИД** *а.* مولد 1. ҷои валодат, ҷои таваллуд, зодгоҳ. 2. замони таваллуд, мавлуд.

**МАВЛО** *а.* مولی//مولا *кҳн.* 1. соҳиб, молик. 2. ғулом; чокар, навкар; ғуломи озодкарда.

**МАВЛОЗОДА** مولیزاده фарзанди мавло ва мавлоно.

**МАВЛОНО** *а.* مولانا лақаби эҳтиромие, ки ба донишмандон ва бузургон дода мешуд: **Мавлоно Ҷомӣ**.

**МАВЛУД** *а.* مولود **1.** зоида, таваллудёфта; тифли нав таваллудшуда, навзод. **2.** таваллуд; таърихи таваллуд, замони валодат; **мавлуди Исо** рӯзи таваллуди Исои пайғамбар. **3.** *д.* яке аз маросими мусулмонон, ки ба рӯзи таваллуди Ҳазрати Расули Акрам (с) бахшида шудааст ва дар ин рӯз муслимин ба тоату ибодат машғул мешаванд.

**МАВОД(Д)** *а.* مواد **1.** *ҷ.* **модда**; **маводи мухаддир(а)//маводи нашъаовар** моддаҳои кайфовар (*аз қабили* героин, ҳашиш, афюн…); **маводи сӯхт** *ниг.* **сӯзишворӣ**. **2.** *нав.* маҷмӯи маълумот, маъхазҳо ва баъзе далелу хулосаҳо, ки барои ҳалли масъалае асос шуда метавонад: **мавод ҷамъ кардан**.

**МАВОЛИД** *а.* موالد *ҷ.* **мавлуд**; **маволиди салоса** (*ё* **сегона**) ҷамодот, наботот ва ҳайвонот.

**МАВОЛӢ** *а.* موالی *ҷ.* **мавло**.

**МАВОНЕЪ** *а.* موانع *ҷ.* **монеа**.

**МАВОРИС** *а.* موارث *ҷ.* **мерос**.

**МАВОТ** *а.* موات *кит.* чизи беҷон, мурда.

**МАВОҶИБ** مواجب **1.** *ҷ.* **мӯҷиб**. **2.** *кҳн.* маош, музди кор, моҳона. **3.** воҷибот, чизҳои зарурӣ.

**МАВРИД** *а.* مورد **1.** мавқеъ, ҷой. **2.** замон, ҳангом; фурсати муносиб, вақти мувофиқ ва мусоиди коре. **3.** *гуфт.* маросим, маърака (*аз қабили* тӯй, азо *ва г.*); **дар ин мавриде** дар ин ҳолат, дар ин сурат; **дар мавридаш** дар мавқеи заруриаш; дар фурсати муносиби коре; **мавриди муҳокима қарор додан** муҳокима кардан; **мавриди санҷиш қарор гирифтан** санҷида шудан; аз маврид истифода бурдан, фурсатро ғанимат шумурдан; **мавридаш ояд// мавридаш шавад** а) вақт ва шароити мусоид шавад; б) *маҷ.* ҷояш ояд…; гоҳе мешавад, ки …

**МАВРИДНОШИНОС** موردناشناس он ки ҷой ва вақти гуфтани гапе, кардани кореро намедонад.

**МАВРУС** *а.* موروث *кит.* бамеросмонда, меросӣ: **молу мулки маврус**.

**МАВРУСӢ** موروثی *мансуб ба* **маврус**.

**МАВСИМ** *а.* موسم **1.** ҳангоми фаро расидани чизе; вақт ва замони иҷрои коре: **мавсими барфу борон**, **мавсими киштукор**, **мавсими театрӣ**. **2.** фасл, ҳар як аз чаҳор фасли сол.

**МАВСИМА** موسمه *ҷугр., ниг.* **муссон.**

**МАВСИМӢ** موسمی *мансуб ба* **мавсим**; **бодҳои мавсимӣ** *ниг.* **муссон**; **коргари мавсимӣ** коргаре, ки дар фасли барои коре мувофиқи сол ба кор гирифта шудааст.

**МАВСУЛ** *а.* موصول *кит.* восилшуда, расида.

**МАВСУМ** *а.* موسوم ном ниҳода, номидашуда; **мавсум ба…**, ба номи…

**МАВСУФ** *а.* موصوف он ки ё он чи ки дорои сифатест; васфшуда, бо ягон сифат зикрёфта.

**МАВТ** *а.* موت марг, фавт.

**МАВҲИБА//МАВҲИБАТ***а.*موهبه//موهبت *кит.* **1.** бахшиш, ато, эҳсон. **2.** он чи дар хулқу хӯйи инсонӣ ниҳода шудааст.

**МАВҲУМ** *а.* موهوم **1.** он чи дар натиҷаи ваҳму гумони беасос ба вуҷуд омадааст, тасаввури ботил; хаёлӣ. **2.** хурофӣ.

**МАВҲУМОТ** *а.* موهومات **1.** *ҷ.* **мавҳум**. **2.** хурофот.

**МАВҲУМОТПАРАСТ** موهوماتپرست хурофотпараст.

**МАВҲУМОТПАРАСТӢ** موهوماتپرستی хурофотпарастӣ.

**МАВҶ** *а.* موج **1.** ҷунбиш ва лаппиши оби дарё ва баҳр бо таъсири бод ва тӯфон; кӯҳаи об, ки дар баҳр баланд хеста ба соҳил мезанад, уштурак: **мавҷи баҳр, мавҷи зарбатӣ**. **2.** *физ.* ҳаракати лаппишдор дар муҳити физикӣ: **мавҷи овоз** *ё* **садо**, **мавҷи кӯтоҳ**, **миёна ва дарози радио, мавҷи ҳаво, мавҷҳои электромагнитӣ; мавҷ задан** а) лаппидан, ба лаппиш даромадан (*мас.*, *об*); ғалаён кардан; б) ранг ба ранг тофтан. **3.** *маҷ.* ҳар чизе, ки зиёд ва пайи ҳам меомада бошад: **мавҷи табрикҳо**.

**МАВҶА** موجه мавҷ, як мавҷ.

**МАВҶАК** موجک *гуфт.* **:мавҷак задан** мисли мавҷ намудан (*рӯшноии чароғ, либос ва г.*).

**МАВҶАНГЕЗ** موجانگیز ангезандаи мавҷ, ба тӯғён оварандаи мавҷ (*оид ба* шамол).

**МАВҶБОР** موجبار мавҷзананда.

**МАВҶБУР** موجبر *ниг.* **мавҷгардон**.

**МАВҶВОР** موجوار монанди мавҷ, чун мавҷ.

**МАВҶГАРДОН** موج‌گردان мавҷро гардонанда: **техникаи мавҷгардон**.

**МАВҶГИР** موج‌گیر қабулкунандаи мавҷ, антенна.

**МАВҶДОР** موج‌دار он чи сатҳи мавҷмонанд дорад, намуди ба мавҷ монанддошта.

**МАВҶЗАН** موج‌زن он чи мавҷ мезанад, он чи дар ҳолати талотум аст, мавҷзананда, дорои мавҷ.

**МАВҶЗАНӢ** موج‌زنی мавҷ задан, мавҷзан будан, сарзании мавҷ дар баҳр, мавҷхезӣ.

**МАВҶЗАНОН** موج‌زنان *феъли ҳол аз* **мавҷ задан**; дар пояи мавҷ задан, дар ҳоли мавҷхезӣ; мавҷзан.

**МАВҶИБ** موجب *ниг.* **мӯҷиб**.

**МАВҶМОНАНД** موج‌مانند ба мисли мавҷ, шабеҳи мавҷ.

**МАВҶНОК** موج‌ناک *ниг.* **мавҷдор**; **хати мавҷнок** хати шабеҳи мавҷ чиндошта.

**МАВҶРЕЗ** موج‌ریز ҷои тезҷараёни дарё, обшора.

**МАВҶСАВОР** موج‌سوار 1. *нав., варз.* он ки болои мавҷи баҳр (ё дарё) мавҷсаворӣ мекунад ва дар ин соҳа варзида аст. 2. *маҷ.* он ки аз ҳаводиси рӯзгор, пешомадҳо ба фоида ва суди худ ба таври яксар истифода мекунад.

**МАВҶСАВОРӢ** موج‌سواری *варз.* намуди варзиш, ки дар он варзишгар бо истифода аз тахтаи махсус болои мавҷи баҳр мувозинати худро нигоҳ дошта, ҳаракатҳои намоишии варзиширо иҷро мекунад.

**МАВҶСАНҶ** موج‌سنج *тех.* асбобе, ки қувваи мавҷро муайян мекунад.

**МАВҶУД** *а.* موجود 1. бавуҷудомада, ҳар чизе, ки ҳаст ва вуҷуд дорад; *муқоб.* **нобуд**, **маъдум**; **мавҷуд будан** вуҷуд доштан, пайдо будан. 2. *маҷ.* махлуқ, офаридашуда; ҷондор. 3. *маҷ.* омода, тайёр, муҳайё.

**МАВҶУДА** *а.* موجوده *муаннаси* **мавҷуд**; **вазъияти мавҷуда** вазъияти бавуҷудомада, шароити ҳозира.

**МАВҶУДИЯТ** *а.* موجودیت вуҷуд доштан, будан, ба вуҷуд омадан, ҳастӣ.

**МАВҶУДӢ** موجودی 1. будан, вуҷуд доштан. 2. он чи нақдан мавҷуд аст.

**МАВҶУДОТ** *а.* موجودات 1. *ҷ.* **мавҷуд**. 2. махлуқот, ҷонварон: **олами мавҷудот**.

**МАВҶХЕЗ** موج‌خیز 1. ба туғён омадани об. 2. ҷои сар задани мавҷ дар баҳр.

**МАВҶХЕЗӢ** موج‌خیزی мавҷзанӣ, ба хезиш омадани оби дарё, мавҷхез будан.

**МАВҶШИКАН** موج‌شکن *сохт.* ҳангоми соҳилбандӣ деворҳои сангиву бетонӣ, ки дар баробари мавҷҳои селоби дарё сохта мешаванд.

**МАВЪИД** *а.* موعد *кит.* 1. ҷои ваъда, ваъдагоҳ. 2. замони ваъда, вақти аҳду паймоншуда.

**МАВЪИЗА** *а.* موعظه он чи воиз мегӯяд; панд, насиҳат.

**МАВЪУД** *а.* موعود *кит.* (чизи) ваъдашуда.

**МАГАЗИН** مگزین 1. мағоза, фурӯшгоҳ. 2. *тех.* тирдони туфанг.

**МАГАР** مگر 1. *ҳиссачаи саволию инкорӣ* оё, наход. 2. *пешванд, ки ба ҷумла маънои истисно медиҳад;* ҷуз, ғайр аз, илло. 3. шояд, аҷаб не; **магарам** (**ки**…) аҷаб не (ки …), шояд, ки; аз афти кор; **магар ки** ғайр аз ин ки, ба ҷуз.

**МАГАС** مگس навъе аз ҳашароти хурди болдори зарарнок, пашша; **магаси сӯҳбат** *киноя аз* каси нофорами безоркунанда, ки мавриди нафрати аҳли сӯҳбат мебошад.

**МАГАСАФШОН** مگس‌افشان **:магасафшон кардан** *маҷ.* бе қадру қимат кардан, паст задан.

**МАГАСВОР** مگس‌وار магасмонанд, мисли магас.

**МАГАСӢ** مگسی *мансуб ба* **магас**.

**МАГАСКУШ** مگس‌کش он чи барои куштани пашшаву магас ва монанди онҳо истифода мешавад, ба монанди порчаи пластикӣ ё резинии дастадор ё порчаи коғази болояш шираи заҳрдор.

**МАГАСПАРРОН** مگس‌پران порчае, ки барои дур кардани пашша ё магас ба он тасмаи чармӣ меовезанд ва ба ҷилави асп ё чорпои дигар мебанданд.

**МАГАСПАРРОНӢ** مگس‌پرانی паррондан ва дур кардани магас.

**МАГАСРОН** مگس‌ران *кҳн.* як навъ бодбезаки дастадароз, ки барои дур кардани магас аз пари товус, мӯи думи асп ё буз месохтанд.

**МАГАСРОНӢ** مگس‌رانی рондан ва дур кардани магас.

**МАГИСТР** *лот.* مگیستر 1. дараҷаи дуюм (*баъд аз бакалавр*), ки ба хатмкунандагони магистратураи мактаби олӣ дода мешавад; 2. он ки соҳиби чунин дараҷа бошад.

**МАГИСТРАЛ** *лот.* مگیسترل хати асосӣ дар сохтори ягон шабака, шоҳроҳ; **магистрали роҳи оҳан, магистрали роҳи мошин**.

**МАГИСТРАЛӢ** مگیسترلی *мансуб ба* **магистрал**.

**МАГИСТРАТУРА** *лот.* مگیسترتوره шакли таълими асосан дусола, ки дорандагони дипломи бакалавр барои боло бардоштани дараҷаи тахассуси худ дар он таҳсил мекунанд.

**МАГМА** *ю.* مگمه *геол.* моддаҳои гудохтаи қаъри кураи Замин, ки дар вақти оташфишонии вулқонҳо ба рӯи замин мебароянд, тафта.

**МАГНЕЗИЯ** *ю.* مگنیزیه *хим.* хокаи сафедранге, ки аз окиси магний иборат аст.

**МАГНЕТИЗМ** *ю.* مگنیتیزم маҷмӯи ҳодисаҳои магнитӣ ва хосиятҳои магнитии ҷисмҳо; **магнетизми Замин** майдони магнитии кураи Замин ва фазои атрофи он.

**МАГНИЙ** *лот.* مگنیی *хим.* филизи нарму сабуки нуқраранг, ки вақти сӯхтан нури сафеди тобанда медиҳад.

**МАГНИТ** *ю.* مگنیت *ниг.* **оҳанрабо**.

**МАГНИТӢ** مگنیتی *ниг.* **оҳанрабоӣ**.

**МАГНИТОФОН** *ю.* مگنیتافان дастгоҳи сабти овоз ва шунавонандаи овози сабтшуда.

**МАГНИТСАНҶ** مگنیت‌سنج *нав.* асбоб барои чен кардани қувваҳои магнитӣ ва хосияти магнитии моддаҳо.

**МАГНОЛИЯ** *лот.* مگنالیه *бот.* дарахт ё буттаи ҳамешасабз, ки гули калони сафеди хушбӯй дорад.

**МАҒ** مغ *кит.* 1. амиқ, чуқур, жарф; *муқ.* **мағок**. 2. рӯдхона, маҷрои дарё; рӯд, дарё.

**МАҒАЛ** مغل 1. *гуфт.* дод, фарёд, хархаша, ҷанҷол; **мағал бардоштан** ғавғою ҷанҷол сар кардан. 2. *кит.* хоб, истироҳат.

**МАҒАЛГОҲ** مغل‌گاه *кит.* истироҳатгоҳ, ҷои хобу хез.

**МАҒБУН** *а.* مغبون *кит.* фиребхӯрда (*дар хариду фурӯш*).

**МАҒЕЛОН** مغیلان *бот.* навъи буттахор.

**МАҒЗ** مغز 1. он чи дар даруни донаки баъзе меваҳо (*аз қабили* зардолу, бодом, писта, чормағз) мавҷуд аст ва аз он растанӣ сабзида мебарояд; **фарзанд** – **дона**, **набера** – **мағзи дона** (*зарб.*). 2. қисми меваи баъзе растаниҳои полизӣ *ва г.,* ки аз пӯст то донак ё тухмро ташкил медиҳад: **мағзи тарбуз, мағзи харбуза, мағзи шафтолу**. 3. даруни ҳар чиз: **мағзи девор, мағзи санг**; **мағзи Замин** қисми марказии кураи Замин. 4. моддаи нарми хокистарранги даруни косаи сар, майна, димоғ; моддаи равғанини даруни устухон, илик; ҳароммағз; **мағзи сар** майна, димоғ. 5. *маҷ.* ақл, ҳуш, шуур, идрок; **мағзи гап** ҷони гап, моҳияти сухан, мақсад аз гуфтор; **мағзмағзи**… қабат ба қабати…, тамоми даруни…; **мағз андар мағз** *ниг.* **мағз–мағзи**…

**МАҒЗДОР** مغزدار 1. дорои мағз, бомағз. 2. он чи дарунаш пурмағз (*бодом, чормагз, писта*) аст. 3. *маҷ.* пурмаънӣ, маънидор.

**МАҒЗИДАН** مغزیدن *кит.* таъхир кардан, вақтро гузаронидан.

**МАҒЗИДОР** مغزی‌دار дорои **мағзӣ 2.**

**МАҒЗИДӮЗӢ** مغزی‌دوزی *исми амал аз* **мағзӣ дӯхтан**; дӯхтани мағзӣ.

**МАҒЗИГУЗОРӢ** مغزی‌گذاری амали гузоштан ва дӯхтани мағзӣ.

**МАҒЗИН** مغزین *ниг.* **мағзӣ**.

**МАҒЗӢ** مغزی 1. *мансуб ба* **мағз**; **ҳалвои мағзӣ** ҳалвое, ки ба он мағзи дона ё писта ҳамроҳ карда шудааст. 2. чизе, ки дар миёни ду чиз монда медӯзанд (*мас., дар дарзҳои мӯза барои ороиш ва тобоварӣ*). 3. порчаи ба таври хос буридаи матоъ, ки бо он канори абраву астари кӯрпаву ҷомаро ба ҳам медӯзанд.

**МАҒЗОБА** مغزآبه 1. обе, ки дар он ҷомашӯӣ карда шудааст, оби собуномехта, собуноба. 2. *маҷ.* чизи фаҷ, бемаза.

**МАҒЗПӮШИДА** مغزپوشیده *маҷ.* камҳуш, камидрок, сустфаҳм.

**МАҒЗШӮӢ** مغزشوئی аз лиҳози фаҳму идрок тағйир додани мағзи инсон, водор кардани касе ба фаромӯш кардани афкор ва ақидаҳои

хеш ва эътиқод пайдо кардан ба афкори андешае, ки ба ӯ талқин мешавад.

**МАҒЗУБ** *а.* مغزوب *кит.* мавриди ғазаб қароргирифта, ба хашму ғазаби касе дучоргардида.

**МАҒЛАТА** *а.* مغلطه *кит.* сухане ё суоле ва ё ҷавобе, ки касро ба ғалат ва иштибоҳ меандозад; **мағлата додан** ба ғалат андохтан, ба иштибоҳ андохтан.

**МАҒЛУБ** *а.* مغلوب он ки бар вай ғалаба кардаанд, шикастхӯрда; **мағлуб шудан** а) шикаст хӯрдан; б) бохтан, бой додан (*бозиеро*).

**МАҒЛУБА** *а.* مغلوبه *кит.* сахт, шадид; **ҷанги мағлуба** ҷанги шадид.

**МАҒЛУБИЯТ** مغلوبيت мағлуб шудан, шикастхӯрӣ.

**МАҒЛУБӢ** مغلوبى *ниг.* **мағлубият**.

**МАҒЛУБНАШАВАНДА** مغلوب نشونده *сифати феълии замони ҳозира аз* **мағлуб нашудан**; шикастнопазир.

**МАҒЛУБНАШАВАНДАГӢ** مغلوب‌نشوندگى *сифати феълии замони ҳозира аз* **мағлуб нашудан**; шикастнопазирӣ.

**МАҒЛУБНОПАЗИР** مغلوب‌ناپذير *ниг.* **мағлубнашаванда**.

**МАҒЛУБНОПАЗИРӢ** مغلوب‌ناپذيرى *ниг.* **мағлубнашаванда**.

**МАҒЛУБШАВАНДА** مغلوب‌شونده *сифати феълии замони ҳозира аз* **мағлуб шудан;** шикастхӯрда.

**МАҒЛУБШАВАНДАГӢ** مغلوب‌شوندگى *шакли дигари сифати феълии замони ҳозира аз* **мағлуб шудан**; шикастхӯрандагӣ.

**МАҒЛУЛ** *а.* مغلول *кит.* ба гардан ғул андохташуда, бо занҷиру тавқи гардан басташуда.

**МАҒМУМ** *а.* مغموم *кит.* ғамнок, андӯҳгин.

**МАҒМУМОНА** مغمومانه ғамгинона, андӯҳгинона.

**МАҒОЗА** *фр.* مغازه ҷои фурӯши чизҳо, фурӯшгоҳ, дукон: **мағозаи озуқа, мағозаи китобфурӯшӣ.**

**МАҒОЗАДОР** مغازه‌دار соҳиби мағоза, фурӯшанда, дукондор.

**МАҒОК** مغاک 1**.** чуқурии даҳонааш фарох; чуқурӣ, ҷар: **мағоки чашм** чуқурии чашм, косахонаи чашм. 2**.** *маҷ*. гӯр.

**МАҒОКӢ** مغاکى 1**.** чуқурӣ, ҷарӣ. 2**.** умқ, жарфо.

**МАҒОР I** مغار чизи хокистарранги часпаки нохушбӯе, ки дар рӯи нон ва дигар чизҳо аз намӣ ва беҳавоӣ пайдо мешавад, пӯпанак; **мағор бастан** (**задан**) бо қабати мағор пӯшида шудан (*мас.*, *нон*), пӯпанак задан.

**МАҒОР II //МАҒОРА** مغار//مغاره *а.* чуқурии чоҳмонанди табиӣ дар бағали кӯҳҳо, ғор, каҳф.

**МАҒОРАНИШИН** مغاره‌نشين касе, ки дар мағора ҷой гирифтааст, ғорнишин.

**МАҒОРБАСТА** مغاربسته *сифати феълии замони гузашта аз* **мағор бастан**; пӯпанакбаста, мағорпайдокарда, дар рӯяш пӯпанак пайдошуда: **нони мағорбаста**.

**МАҒОС** *а.* مغاص *кит.* ҷои ғаввосӣ, ҷои ғӯтахӯрӣ; ҷои шиноварӣ.

**МАҒРИБ** *а.* مغرب 1**.** ҷои ғуруби Офтоб, тарафи фурӯравии Офтоб, ғарб, бохтар. 2**.** *таър*. номи умумии мамлакатҳои воқеъ дар Африқои Шимолӣ.

**МАҒРИБЗАМИН** مغرب‌زمين ғарб, кишварҳои Ғарб, минтақаи ғарб.

**МАҒРИБӢ** مغربى 1**.** *мансуб ба* **мағриб**; ғарбӣ. 2**.** сокини Мағриб, аҳли Мағриб 2**.**

**МАҒРИБПАРАСТ** مغرب‌پرست он ки маданият ва тарзи зиндагии Ғарбро мепарастад; ғарбдӯст.

**МАҒРИБРӮЯ** مغرب‌رويه тарафи ғарб.

**МАҒРУР** *а.* مغرور ғурурнок, ботакаббур, ҳавобаланд, худписанд, азхудрафта; **мағрур шудан** а) ғарра шудан, фирефта шудан (*ба чизи ботил*); б) аз худ рафтан, ҳавобаланд шудан.

**МАҒРУРӢ** مغرورى ғурур, ҳавобаландӣ, худписандӣ, такаббур.

**МАҒРУРОНА** مغرورانه бо ғуруру такаббур, ҳавобаландона, мутакаббирона.

**МАҒСУЛ** *а.* مغسول *кит.* ғуслдода, шусташуда.

**МАҒФИРАТ** *а.* مغفرت *кит.* бахшиши гуноҳи касе; омурзиш, афви гуноҳ; **мағфират кардан** гуноҳи касеро бахшидан, аз гуноҳи касе гу-

заштан.

**МАҒФУР** *а.* مغفور *кит.* 1. афвкарда, бахшидашуда. 2. *маҷ.* марҳум, вафоткарда.

**МАҒШУШ** *а.* مغشوش ғашдор, омехта, ғайрихолис, носара: **хаёлоти мағшуш** фикрҳои ошуфтаю парешон; **хоби мағшуш дидан** хоби парешон дидан.

**МАД(Д) I** مدّ 1. кашиш. 2. кашиши овоз дар вақти хондан ё гуфтор. 3. *ниг.* **мадда** II; **мад кашидан** а) дарозтар аз маъмулӣ талаффуз кардан, калимаеро кашол дода гуфтан; б) *маҷ.* оҳи чуқур кашидан, бо ҳасрат нафаси чуқур кашидан; **аз мадди назар дур будан** а) дар пеши чашм набудан, аз дида пинҳон будан; б) дар фикру хотир набудан; **дар мадди назар будан** а) пеши чашм будан; мавриди фикру хаёл қарор гирифтан; б) диққатро ба худ ҷалб кардан, дар маркази диққат воқеъ гаштан.

**МАД(Д) II** *а.* مدّ лаппиш хӯрда баланд шудани сатҳи оби баҳр бо таъсири қувваи ҷозибаи Моҳу Офтоб; *муқоб.* **ҷазр: мадду ҷазр**.

**МАДАД** *а.* مدد 1. ёрӣ, кумак, имдод. 2. ёридиҳанда, мададгор; **мадад расонидан** ёрӣ додан, кумак кардан; **мадад хостан** ёрӣ талабидан.

**МАДАДГОР** مددگار 1. ёридиҳанда, ёвар, кумакрасон, 2. фарёдрас, ҳомӣ; **бахт агар мададгор шавад** бахт агар ёрӣ диҳад; кор агар омад кунад.

**МАДАДГОРӢ** مددگاری 1. ёридиҳӣ, кумакрасонӣ. 2. ҳимоят.

**МАДАДМАОШ** مددمعاش маблағе, ки ба зимми манбаи даромади асосӣ дастраси коргар мегардад.

**МАДАДПУРСӢ** مددپرسی талаби имдод, ёри хостан.

**МАДАДРАСОН** مددرسان мададгор, ёвар, ёридиҳанда.

**МАДАДРАСОНӢ** مددرسانی *исми амал аз* **мадад расондан**; мададгорӣ, кумакрасонӣ.

**МАДАДХОҲ** مددخواه он ки аз касе ёрӣ ва ҳимоят мепурсад, хоҳандаи мадад.

**МАДАДХОҲӢ** مددخواهی *ниг.* **мададпурсӣ**.

**МАДАДҶӮӢ** مددجویی *ниг.* **мададпурсӣ.**

**МАДАДҶӮЙ** مددجوی *ниг.* **мададхоҳ**.

**МАДАНГ** مدنگ *кҳн.* 1. калиди чӯбин барои кушодани лӯкидон. 2. як хел қулфи чӯбин.

**МАДАНИЯТ** *а.* مدنیت 1. фарҳанг; тамаддун: **маданияти моддӣ, маданияти маънавӣ**; **маданияти оммавӣ** *нав.* як навъ маданияти тиҷоратии ҳозира, ки фаъолияти он ба шавқовар ва хуш гузаронидани фароғати одамон равона шудааст ва ин фаъолият бо чорабиниҳои одатан сода ва силсилавии бо завқи паст таҳияшуда ва ба воситаи намоишҳои телевизионӣ, маҷаллаҳои мусаввар, видео ва аудионаворҳо пахншаванда амалӣ мегардад. 2. савияи тарбияи иҷтимоӣ, илмӣ ва адабӣ; **маданияти нутқ** савияи баланди маҳорат дар гуфтор, риояи қонуну қоидаҳои забон дар изҳори фикр; **хонаи маданият** *кҳн.* муассисаи ҷамъиятӣ, ки дар он ҷо корҳои маданию равшаннамоӣ, машғулиятҳои илмӣ ва сиёсӣ гузаронида мешавад.

**МАДАНИЯТНОК** مدنیت‌ناک *ниг.* **маданӣ**.

**МАДАНИЯТНОКӢ** مدنیت‌ناکی дараҷаи баланди савияи маданияти касе.

**МАДАНӢ** *а.* مدنی 1. *кит. мансуб ба* **мадина** 1; шаҳрӣ, сокини шаҳр. 2. *мансуб ба* **маданият**: **равобити маданӣ, ҳаёти маданӣ; мамлакати маданӣ** мамлакати пешрафта, кишвари мутараққӣ. 3. дорои савияи олӣ дар дониш ва одоби муошират: **одами маданӣ**.

**МАДАР** *а.* مدر *кит.* 1. кулӯх, гили сахт. 2. хок; замин.

**МАДДА I** مدّه варами фасоднок; **мадда кардан** фасод ҷамъ шудан дар ягон ҷои латхӯрдаи бадан; **мадда(-и дилро) кафондан** а) шикояти аз касе доштаи худро ба рӯяш гуфтан; б) дарду андӯҳи худро ошкор кардан.

**МАДДА II** *а.* مدّه *грам.* аломатест дар алифбои арабӣ ба шакли ~, ки барои дароз талаффуз кардани ҳарфи алиф, яъне **о** хондани он болои ҳарфи мазкур мегузоранд: آ.

**МАДДОҲ** *а.* مدّاح 1. мадҳкунанда, таърифу ситоишкунанда; **шоири маддоҳ** шоири мадҳгӯй ва мадҳнавис. 2. *кҳн.* он ки дар маъракаҳо воқеа ва ҳодисаҳои таърихиро бо обу ранги махсус нақл мекард.

**МАДДОҲӢ** *а.* مدّاحی 1. мадҳгӯӣ, санохонӣ. 2. *кҳн.* маърака гирифта қиссагӯӣ кардани

маддоҳ; касб ва амали маддоҳ.

**МАДЕҲА** *а.* مدیحه ситоишнома; қасидаи мадҳӣ, мадҳия.

**МАДИД** *а.* مدید 1. тӯлкашида, давомдор; дароз; **муддати мадид** муддати дуру дароз; **умри мадид дидан** зиёд умр дидан, дер зистан. 2. номи яке аз баҳрҳои вазни арӯз.

**МАДИНА** مدینه 1. *кит.* шаҳр. 2. номи дигари шаҳри Ясриб дар Арабистони Саудӣ, ки қабри Муҳаммади пайғамбар (с) дар он ҷост, бинобар ин бо изофаи калимаи «мунаввара» зикр мешавад.

**МАДҚУҚ** *а.* مدقوق *кит.* 1. кӯфта нарм ва маҳин карда. 2. гирифтори касалии диққи нафас, сил, табларза *ва г.*

**МАДОЕҲ** *а.* مدایح *ҷ.* **мадеҳа**.

**МАДОИН** *а.* مدائن 1. *ҷ.* **мадина** 1. 2. номи дигари шаҳри Ктесифон (*ю.*) ва Тайсафун (*а.*) - пойтахти давлати Сосониён, ки харобаҳои он ҳанӯз боқист.

**МАДОН** مدان хоначае, ки дараш аз дохили даҳлез буда, барои нигоҳдории чизу чораи зиёдатии рӯзгор ҳамчун анборча хизмат мекунад.

**МАДОР I** *а.* مدار 1. ҷои чарх ва давр задани чизе. 2. *нуҷ.* хати ҳаракати фарзии ҷирмҳои осмонӣ; хати сайри кавокиб; **мадори ҷирми осмонӣ** хати ҳаракати фарзии як ҷирми осмонӣ нисбат ба дигар ҷирми осмонӣ дар фазои кайҳон: **мадори Замин, мадори Моҳ**, **мадори киштии кайҳонӣ**. 3. *ҷугр.* хати доираи фарзии мувозӣ бо хати истиво дар масофаи $23^{0} 27^{1}$ аз он дар шимол ва дар ҷануб: **мадори Саратон, мадори Ҷадй**.

**МАДОР II** مدار *гуфт.* қувват, тобу тавон, маҷол; **мадор хушк шудан** қувват намондан.

**МАДОРИС** *а.* مدارس *ҷ.* **мадраса**.

**МАДОРӢ** مداری *мансуб ба* **мадор** I; воқеъ дар мадори ҷирми осмоние.

**МАДОРО** مدارا [*аслаш* **мудоро**] *ниг.* **мудоро**.

**МАДОХИЛ I** *а.* مداخل *ҷ.* **дахл**; *муқоб.* **махориҷ**; **дафтари мадохил** дафтар барои қайди маблағҳои воридаи муассисае.

**МАДОХИЛ II** *а.* مداخل *ҷ.* **мадхал**.

**МАДРАК** *а.* مدرک *кит.* 1. маҳалли дарк, макони идрок, ҷои дарёфтан. 2. маъхаз; санад, ҳуҷҷат.

**МАДРАСА** *а.* مدرسه 1. ҷои дарсхонӣ, мактаб. 2. мактаби олии динии мусулмонон.

**МАДРАСАДИДА** مدرسه‌دیده дар мадраса таҳсилкарда.

**МАДРАСАХОН** مدرسه‌خوان он ки дар мадраса таҳсил мекунад, талабаи мадраса.

**МАДФАН** *а.* مدفن ҷои дафн кардан; ҷое, ки касе дафн шудааст.

**МАДФУН** *а.* مدفون дафншуда, зерихокшуда; он чи ва касе, ки онро гӯронидаанд.

**МАДФӮЪ** *а.* مدفوع *кит.* 1. дафъкарда, дуркарда, хориҷшуда, рондашуда. 2. он чи ки аз бадани инсон ва ҳайвон бо роҳи рӯда, бо қай ва арақ кардан *ва г.* хориҷ мешавад; саргин.

**МАДХАЛ** *а.* مدخل 1. ҷои дохилшавӣ, роҳи даромад. 2. қисми муқаддимавӣ; оғози чизе (*фан, китоб*); даромади сухан; **мадхали забоншиносӣ** илм дар бораи асосҳои назариявии забоншиносӣ.

**МАДҲ** *а.* مدح ситудан, ситоиш; сано, наът; **мадҳ кардан** ситудан, таъриф кардан.

**МАДҲГАР** مدح‌گر *ниг.* **мадҳгӯ(й)**.

**МАДҲГӮ(Й)** مدح‌گو(ی) он ки мадҳу ситоиш мекунад, саногӯй, маддоҳ.

**МАДҲГӮӢ** مدح‌گوئی ситоиш, саногӯӣ, таъриф.

**МАДҲИЯ** *а.* مدحیه шеъри ситоишӣ, шеъри мутантан дар ситоиш ва таърифи касе.

**МАДҲИЯГӮӢ** مدحیه‌گوئی *ниг.* **мадҳиясароӣ.**

**МАДҲИЯГӮЙ** مدحیه‌گوی *ниг.* **мадҳиясаро**.

**МАДҲИЯНАВИС** مدحیه‌نویس *ниг.* **мадҳиясаро**.

**МАДҲИЯНАВИСӢ** مدحیه‌نویسی *ниг.* **мадҳиясароӣ**.

**МАДҲИЯСАРО** مدحیه‌سرا он ки мадҳия месарояд, мадҳиянавис: **шоири мадҳиясаро**.

**МАДҲИЯСАРОӢ** مدحیه‌سرائی амал ва шуғли мадҳиясаро, мадҳиянависӣ.

**МАДҲИЯХОН** مدحیه‌خوان *ниг.* **мадҳиясаро**.

**МАДҲИЯХОНӢ** مدحیه‌خوانی *ниг.* **мадҳиясароӣ**.

**МАДҲНАВИС** مدحنویس шоире, ки дар таъриф ва ситоиши касон шеър мегӯяд, маддоҳ.

**МАДҲНАВИСӢ** مدحنویسی шуғли мадҳиянавис, маддоҳӣ.

**МАДҲУШ** *а.* مدهوش 1. азҳушрафта, беҳуш. 2. ҳайрон, мутаҳайир: **мадҳуш кардан** беҳуш кардан, бехуд кардан; **мадҳуш шудан** а) аз ҳуш рафтан, беҳуш шудан, бехуд гаштан; б) ҳайрон шудан, моту мабҳут шудан.

**МАДҲУШВОР** مدهوشوار монанди беҳушон; беҳушона.

**МАДҲУШӢ** مدهوشی ҳолати каси азҳушрафта, беҳушӣ.

**МАДҲУШКУНАНДА** مدهوش‌کننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **мадҳуш кардан**; беҳушкунанда: **доруи мадҳушкунанда**.

**МАДҲХОН** مدحخوان мадҳгӯй, ситоишгар.

**МАДҲХОНӢ** مدحخوانی *исми амал аз* **мадҳ хондан**; мадҳ кардан, ситоиш кардан.

**МАДЮН** *а.* مدیون қарздор; **мадюн будан** а) қарздор будан; б) *маҷ.* аз касе миннатдор будан.

**МАЁМИН** I میامن *ҷ.* **маймун**.

**МАЁМИН** II میامن *ҷ.* **майманат**.

**МАЖ** مژ *:* **кажу маж** каҷу килеб.

**МАЖОР** *фр.* مژار *мус.* пардаи мусиқӣ, ки аз сеовозаи шӯх иборат аст.

**МАЗА** مزه 1. эҳсосе, ки аз чашидан, хӯрдану нӯшидани чизе дар даҳону забони одам пайдо мешавад, таъм. 2. лаззат, ҳаловат; **маза гурехтан** а) ҳоли касе бад шудан, нотоб шудан; б) *маҷ.* аз равнақ афтодан; **мазаро гурезондан** а) *тарзи бавоситаи* **маза гурехтан;** б) *маҷ.* касеро шармандаю беобрӯ кардан; **маза додан** лаззат бахшидан; **маза кардан** *аз чизе* лаззат бурдан; **маза надоштан** а) таъми қаноатбахш надоштан, бемаза (фач) будан; б) *маҷ.* табъи дил набудани коре; чандон хуб набудани чизе; **мазаи** *чизеро* **дидан (чашидан)** таъми чизеро фаҳмидан, чашидан; **мазаи** *чизе* **рафтан** бемаза шудан; **мазаи** *касе* **рафтан** бад шудани ҳоли касе; бетоб шудан; **мазаи** *чизеро* **чашидан** а) *ниг.* **мазаи** *чизеро* **дидан**; б) ба лаззати чизе рафтан; в) *маҷ.* талхию ширинии чизеро аз сар гузаронидан; **маза аз даҳон рафтан** хеле бомаза буд; ниҳоят ширин буд; **саломатӣ маза надоштан** хуб набудани саломатӣ, касалманд будан.

**МАЗАДОР** مزه‌دار бомаза, хуштаъм.

**МАЗАКУНОН** مزه‌کنان *феъли ҳол аз* **маза кардан**; дар ҳолати лаззат бурдан.

**МАЗАЛЛАТ** *а.* مذلّت залилӣ, хорию зорӣ, пастӣ: **бори мазаллат кашидан**.

**МАЗАММАТ** *а.* مذمّت накӯҳиш, сарзаниш, маломат: **дар мазаммати...**, **мазаммат кардан**.

**МАЗАММАТОМЕЗ** مذمّت‌آمیز бо накӯҳиш, бо сарзаниш омехта: **нигоҳи мазамматомез**.

**МАЗАНГ** مزنگ 1. яке аз қабилаҳои лӯлиён; лӯлӣ, ҷӯгӣ. 2. *гуфт.* сиёҳҷурда, сиёҳпӯст. 3. *маҷ., гуфт.* **шаттоҳ**.

**МАЗАННА** *а.* مظنه *кит.* 1. ҷои гумонбарӣ, ҷое, ки ба будани чизе гумон меравад. 2. занн, гумон, пиндор.

**МАЗАНОК** مزه‌ناک 1. бомаза; хуштаъм. 2. *маҷ.* аҷиб, ғалатӣ.

**МАЗАРРАТ** *а.* مضرت зарар, зиён, газанд, осеб.

**МАЗАХӮРАК** مزه‌خورک ба мазаи чизе рафта, лаззати чизеро фаҳмида; **мазахӯрак шудан** аз ягон чиз як-ду бор хӯрда ё истифода карда, ба он одат кардан.

**МАЗБАЛА** *а.* مزبله *кит.* ҷои рехтани хокрӯба ва ифлосиҳо, ҷои рехтани зубола.

**МАЗБАҲ** *а.* مذبح *кит.* ҷои забҳ, кушишгоҳ.

**МАЗБУР** *а.* مزبور *кит.* мазкур, фавқуззикр, номбаршуда; навишташуда (*дар боло*).

**МАЗБУТ** *а.* مضبوط 1. *кит.* забтшуда. 2. қайд ва сабтшуда. 3. *гуфт.* мустаҳкам, устувор; сахт.

**МАЗБӮҲ** *а.*مذبوح *кит.* забҳшуда, гулӯ бурида, сар зада кушташуда (*оид ба* ҳайвон).

**МАЗБӮҲОНА** مذبوحانه ба монанди мазбӯҳ, шабеҳи ҷонвари сарбурида: **ҳаракати мазбӯҳона** а) ҳаракати шабеҳи ҷонвари забҳшуда; ҳаракати ҷонканӣ; б) *маҷ.* зӯрзании бефоида, талоши беҳуда.

**МАЗИД** مزید *кит.* 1. афзунӣ, зиёдӣ; афзоиш. 2. афзуншуда.

**МАЗИДАН** مزیدن *кит.* 1. макидан, макида мазаи чизеро дидан. 2. ҷуръа-ҷуръа нӯшидан.

**МАЗИҚ//МАЗИҚА** *а.*مضيق//مضيقه *кит.* **1.** ҷои танг; тангно. **2.** *маҷ.* ҳолати тангӣ, вазъияти душвор.

**МАЗИЯТ** *а.* مذيت афзалият ва бартарӣ (*аз ҷиҳати илм, саховат ва дигар хислатҳои маънавӣ*).

**МАЗКУР** *а.* مذكور зикршуда, гуфташуда (*пеш аз ин*), номбаршуда (*дар боло*); **мазкур будан** зикр ёфтан, навишта шудан.

**МАЗЛИМА** *а.* مظلمه *кит.* **1.** зулму ситам, тааддӣ, ҷавр. **2.** шикоят аз беадолатӣ, додхоҳӣ.

**МАЗЛУМ** *а.* مظلوم касе, ки дар ҳаққи вай зулм ва тааддӣ шудааст, зулмдида, ситамдида, ҷафокаш.

**МАЗМАЗА I** *а.* مزمزه чашидан, дидани мазаи чизе.

**МАЗМАЗА II** *а.* مضمضه обгардон кардани даҳон, ғарғара кардани даҳон, даҳонро бо об чайқондан.

**МАЗМУМ I** *а.* مذموم *кит.* мазамматшуда, мавриди сарзаниш қарор гирифта.

**МАЗМУМ II** *а.* مضموم **1.** *кит.* замшуда, иловашуда. **2.** *збш.* дар хати арабӣ ҳарфе, ки дар болояш ҳаракати замма дорад.

**МАЗМУН** *а.* مضمون **1.** он чи аз сухан ё навиштае фаҳмида мешавад, он чи моҳияти чизеро дарбар мегирад; мавзӯи сухан; **мазмуни асар** он чи асар дар бар гирифтааст, мундариҷаи асар, мӯҳтавиёти асар; **ба ин мазмун** ба ин маънӣ ва мундариҷа. **2.** *гуфт.* аз афташ; гӯё; **мазмун гирифтан** рамуз гирифта вазъият ё сирру асрорро фаҳмидан.

**МАЗМУНАН** *а.* مضموناً **1.** аз рӯи мазмун; аз ҷиҳати мазмун. **2.** ба тарзи хулоса, хулосатан; **нутқи мазмунан нақлшуда** *грам.* сухани ягон шахс, ки дар матн аз рӯи мазмун оварда шудааст; *муқоб.* **нутқи айнан нақлшуда**.

**МАЗМУНДОР** مضموندار дорои мазмун ва маънои чуқур.

**МАЗНУН** *а.* مظنون *кит.* **1.** гумонбурда, гумонбаршуда; тахминкарда. **2.** он ки аз ӯ бадгумон шудаанд.

**МАЗОД** *а.* مزاد **1.** зоди сафар, тӯша. **2.** кӯлвор, анбон, тӯшадон.

**МАЗОЁ** *а.* مزايا *ҷ.* **мазият**.

**МАЗОҚ I** *а.* مذاق **1.** маҳалли қувваи зоиқа, ки кому забон аст, чашидангоҳ. **2.** зоиқа, ҳисси фаҳмиши мазаи чизҳо. **3.** завқ

**МАЗОҚ II** مذاق *гуфт. аслаш* **мазоҳ**.

**МАЗОМИН** مضامن *ҷ.* **мазмун**.

**МАЗОР** *а.* مزار **1.** ҷои зиёрат, зиёратгоҳ; оромгоҳи одамони бузург (*одатан пешвоёни ислом, ки халқ онро зиёрат мекунад*). **2.** гӯр, қабр. **3.** *маҷ.* гӯристон; **санги мазор** санги рӯи қабр

**МАЗОРГУЗАШТА** مزارگذشته тӯҳфаи аз ягон ҷо оварда, ки табаррукӣ ҳисоб мешавад (*ба хотири аз роҳи чандин мазорҳои одамони бузург убур шуданаш*).

**МАЗОРЕЪ** *а.* مزارع *ҷ.* **мазраа**.

**МАЗОРИСТОН** مزارستان гӯристон, қабристон.

**МАЗОҲ** *а.* مزاح **1.** масхарадорӣ, масхара кардан (*касеро барои хандаю хушвақтӣ*). **2.** ҳазл, шӯхӣ: **ҳазлу мазоҳ**; **мазоҳ кардан** а) масхара кардани касе; б) ҳазлу шӯхӣ кардан бо касе.

**МАЗОҲИБ** *а.* مذاهب *ҷ.* **мазҳаб**.

**МАЗОҲКОР** مزاحكار он ки мазоҳ карданро дӯст медорад; ҳазлу шӯхикунанда, шӯх.

**МАЗРАА** *а.* مزرعه *ниг.* **мазраъ**; *ба таври истиора*: **мазрааи умр**.

**МАЗРАЪ** *а.* مزرع ҷои кишт, замини зироат, майдони кишт, киштзор: **мазраи гандум, мазраи пахта**; *ба таври истиора*: **мазраи мурод, мазраи ум(м)ед, дар мазраи дил тухми вафо коштан, донае аз мазраи матлаб начидан**.

**МАЗРИБ** *а.* مضرب *кит.* ҷои задан, устувор ё насб кардани чизе.

**МАЗРУБ** *а.* مضروب зарбзада, сикказада.

**МАЗРУФ** *а.* مظروف *кит.* **1.** дар зарф буда, он чи дар зарф аст (*аз қабили* об, равған *ва г.*). **2.** *маҷ.* мӯҳтавиёт, мазмун, маънӣ.

**МАЗРӮЪ** *а.* مزروع зироатшуда, кошташуда, кишта.

**МАЗУТ** *р.* مزوت *хим.* маводи моеъ, ки баъди аз нафт баровардани бензин, газолин ва карасин мемонад ва ҳамчун сӯзишвории арзонбаҳо дар дастгоҳҳои гармдиҳанда *ва г.*

ба кор меравад, нафти сиёҳ, пасмондаи нафт.

**МАЗУТОЛУД** مزوت‌آلود олуда ба мазут; чизи мазут расида чиркиншуда: **куртаи мазутолуд**.

**МАЗҲАБ** *а.* مذهب 1. *кит.* роҳ, тариқ. 2. дин, ойин, кеш; *ба тариқи истиора*: **мазҳаби заҳмат, мазҳаби ишқ, мазҳаби мурувват, мазҳаби ошиқон; мазҳаб надоштан** бемазҳаб будан, эътиқод ба дин надоштан, ломазҳаб. 3. *д.* шӯъба ва шохаи ягон дин, тариқат: **мазҳаби Имоми Аъзам**.

**МАЗҲАБӢ** مذهبی *мансуб ба* **мазҳаб**: **низоъ(ҳо)-и мазҳабӣ**.

**МАЗҲАБПАРАСТ** مذهب‌پرست он ки мазҳаби интихобкардаашро парастида аз дини ҳоким канорачӯӣ мекунад, сектант.

**МАЗҲАБПАРАСТӢ** مذهب‌پرستی парастиши мазҳаби интихобкарда ва дурӣ ҷустан аз дини ҳоким.

**МАЗҲАКА** *а.* مضحکه 1. он чи бинанда, хонанда ва шунавандаро ба ханда меорад; мавриди ханда. 2. *адш.* асари драмавие, ки мазмуни хандаовар дорад, комедия.

**МАЗҲАКАВӢ** مضحکوی *мансуб ба* **мазҳака**: **асари мазҳакавӣ, филми мазҳакавӣ**.

**МАЗҲАКАНАВИС** مضحکه‌نویس нависандаи асарҳои мазҳакавӣ.

**МАЗҲАКАНАВИСӢ** مضحکه‌نویسی навиштани асарҳои мазҳакавӣ.

**МАЗҲАР** *а.* مظهر ҷои зуҳури чизе, ҷои намоён шудани чизе, ҷилвагоҳ.

**МАИБ** *а.* معیب 1. айбдошта, айбнок, нуқсондор. 2. *гуфт.* маъюб; **маиб кардан** ба касе ё ҷондоре осебе расонда, ягон узви онро айбнок кардан; **маиб шудан** дар натиҷаи кори зӯрталабе ё осебе иллатноку маъюб гардидан; **айбро кӣ кунад? – маиб**! (*мақ.*) дар мавриди ба касе айб мондани шахсе, ки худ беайб нест, гуфта мешавад.

**МАИН** *а.* معین *кит.* равон, ҷорӣ; **мои маин** оби равон.

**МАИШАТ** *а.* معیشت 1. зисту зиндагонӣ, рӯзгор; тарзи зиндагонӣ; **асбоби маишат** васоили зиндагонӣ, он чи барои рӯзгузаронӣ лозим аст. 2. он чи ба воситаи он зиндагонӣ мекунанд (*аз қабили* хӯрок, пӯшок *ва г.*); маош; **маишати** *касеро* **таъмин кардан** васоили зиндагонии касеро фароҳам овардан; **таъмини маишат кардан** воситаҳои рӯзгузаронии худро омода кардан (*аз ҳисоби даромади коре*). 3. *маҷ.* нағз хӯрдану нӯшидани одам; бо роҳату фароғат гузаронидани умр, хушгузаронии умр; **маишат кардан** бо хушгузаронӣ машғул шудан; айшу ишрат кардан.

**МАИШАТДӮСТ** معیشت‌دوست *ниг.* **маишатпараст**.

**МАИШАТПАРАСТ** معیشت‌پرست он ки хуб хӯрдан ва фароғату осоишро дӯст медорад.

**МАИШАТПАРАСТӢ** معیشت‌پرستی маишатпараст будан; дӯстдори хушгузаронӣ ва фароғату осоиш будан.

**МАИШӢ** معیشی *мансуб ба* **маишат** 1,2; ҳамаи он чи барои зиндагонӣ лозим аст; воситаҳои рӯзгузаронӣ; **аҳволи маишӣ, шароити маишӣ** тарз ва василаҳои рӯзгузаронӣ; **хизмати маишӣ** маҷмӯи корҳое, ки барои қонеъ кардани талаботи ҳаёти рӯзмарраи аҳолӣ ба ҷо оварда мешавад (*ба воситаи муассисаҳои дузандагӣ, пойафзолдӯзӣ, таъмиргоҳҳои гуногун, ҳаммому сартарошхонаҳо ва г.*).

**МАИ(Й)ЯТ** *а.* معیت *кит.* ҳамроҳӣ, бо ҳамроҳии…; **ба маи(й)яти** *касе* ба касе ҳамроҳбуда, ҳамроҳи касе буда.

**МАЙ I** می шароби ангур, умуман нӯшокии хуморовар; шароб, бода: **майи арғувонӣ, майи сурх, маю паймона, пиёлаи май, ҷоми май; май нӯшидан, май хӯрдан, май рехтан, май гусоридан**; **майи дастӣ** шароби ангурии хонагӣ; **майи ноб** майи софшуда, шароби беғаш.

**МАЙ II** *лот.* می моҳи панҷуми солшумории милодӣ.

**МАЙГАР** می‌گر *кит.* он ки маю шароб таҳия мекунад.

**МАЙГУН** می‌گون ба ранги шароби сурх, сурхранг; ◊ **лаби майгун** лаби сурх, лаби маҳбуба.

**МАЙГУНӢ** می‌گونی *кит.* моил ба сурхӣ, сурхгун, сурхранг.

**МАЙГУСОР** می‌گسار шаробнӯш, майхора.

**МАЙГУСОРӢ** می‌گساری шаробнӯшӣ, май-хӯрӣ: **майгусорӣ кардан**.

**МАЙДА** I میده 1. хурд, кӯчак: **бачаи майда, қадаҳи майда, одами майда, хонаи майда; майдаи нон** резаи нон, нонреза; **борони майда** борони реза, резаборон, борони сим-сим; **хати майда** хати бо ҳарфҳои хурд навишташуда. 2. *мач.* камсармоя; **баққоли майда, савдогари майда, корхонаи майда, хоҷагии майда**; **бахяҳои майда** дарзҳои ба ҳам зич, кӯкҳои фосилаашон ба ҳам наздик; **дузди майда** дузде, ки чизҳои камарзиш, майда–чуйдаҳоро медуздад; **қарзи майда** қарзи маблағаш кам, воми андак; **пули майда** пули арзишаш кам (-*и одатан филизӣ*); **ҳашароти майда** ҷонварҳои хурдҷусса (*аз қабили* мӯрча, малах, магас…); **майда–майда** а) хурд–хурд, реза–реза: **майда–майда боридани борон** (*яъне маҳин, сим–сим боридани борон*); б) *гуфт.* кам–кам, андак–андак; оҳиста–оҳиста: **майда–майда пеш рафтан; майда кардан** а) реза кардан, ба ҳиссаҳои хурд ҷудо намудан (*мас., қандро, гӯшти ошро, ҳезумро…*); б) бадал кардани пули калон ба пулҳои арзишашон кам; **мӯйро майда бофтан** мӯйро ба кокулҳои борики зиёд ҷудо карда бофтани духтарон; **гапро майда кардан** дар гуфтугӯ гузаштан ба ҷузъиёташ; гапро кашол додан; ◊ **зуволаи** *касеро* **майда гирифтан** тангрӯзӣ халқ кардан; шӯрбахт офаридан касеро (аз ҷониби Худованд).

**МАЙДА** II میده *кит.* орди гандуми дубеза ва нони аз он пухта.

**МАЙДААВБОШӢ** میده‌اوباشی *ҳуқ.* авбошии майда, рафтори ношоям дар ҷойҳои ҷамъиятӣ, таҳқир кардану дашном додани одамон *ва г.*, ки тибқи қонун ба ҷавобгарӣ кашида мешавад.

**МАЙДАБАРГ** میده‌برگ 1. баргҳояш реза, резабарг (*оид ба* дарахт). 2. дӯхташ барг-барги реза (*оид ба* гулдӯзӣ).

**МАЙДАБОЗ** میده‌باز 1. он ки кореро аз майдачуйдаҳояш шурӯъ карда назди дигарон дилбазан мешавад. 2. хасис, мумсик.

**МАЙДАБОРОН** میده‌باران *ниг.* **резаборон**.

**МАЙДАБОФӢ** میده‌بافی *исми амал аз* **майда бофтан: майдабофӣ кардан** (*мӯйро*).

**МАЙДАБОФТ** میده‌بافت (мӯи) ба кокулҳои борику зиёд ҷудо карда бофташуда.

**МАЙДАГАП** میده‌گپ он ки дар бораи масъалаҳои ҷузъӣ ва ғайримуҳим зиёд гап мезанад; миҷинг.

**МАЙДАГАПӢ** میده‌گپی майдагап будан; эродгирӣ ба чизҳои ҷузъӣ; миҷингӣ.

**МАЙДАГУЛ** میده‌گل дорои гулҳои майда (*оид ба* гиёҳҳо); **чити майдагул** чити гулҳои хурд-хурд дошта.

**МАЙДАКОР** میده‌کار он ки бо корҳои ҷузъӣ ва ғайримуҳим машғул аст.

**МАЙДАКОРӢ** میده‌کاری майдакор будан; аҳамият додан ба корҳои ҷузъӣ.

**МАЙДАКОСИБ** میده‌کاسب ҳунарманди аз ҷиҳати иқтисодӣ камбизоат; пешвари яккадаст.

**МАЙДАКОСИБӢ** میده‌کاسبی майдакосиб будан; шуғл ва пешаи майдакосиб.

**МАЙДАҚУТР** میده‌قطر он чи ки қутраш хурд аст; **тӯпи майдақутр** *ҳ.* тӯпи хурдкалибр.

**МАЙДАЛАГАНДА** میده‌لگنده ҷома ё кӯрпае, ки зич ва майда лаганда шудааст.

**МАЙДАМИЛЛАТ** میده‌ملّت миллате, ки нуфусаш камшумор аст.

**МАЙДАНАВИС** میده‌نویس 1. он чи бо хати реза навишта шудааст. 2. он ки хаташ реза ва хурд аст.

**МАЙДАНАВИСӢ** میده‌نویسی навиштани хат бо ҳарфҳои хурд-хурд.

**МАЙДАНАҚШ** میده‌نقش дорои нақшу нигори хурд–хурд; майда гулкоришуда.

**МАЙДАСАВДОГАР** میده‌سوداگر савдогари камсармоя.

**МАЙДАСОЛОР** میده‌سالار *кит.* мубошир ва тартибдиҳандаи дастархон, дастархончӣ.

**МАЙДАСУДХӮРӢ** میده‌سودخوری маблағи андакро бо суд (бо фоида) ба касон додан.

**МАЙДАФУРӮШ** میده‌فروش резаворфурӯш; чаканафурӯш; *муқоб.* **яклухтфурӯш**.

**МАЙДАФУРӮШӢ** میده‌فروشی резаворфурӯшӣ, фурӯши майда-чуйда; чаканафурӯшӣ.

**МАЙДАҲУНАРМАНД** میده‌هنرمند *ниг.* **майдакосиб**.

**МАЙДАҲУНАРМАНДӢ** میده‌هنرمندی *ниг.* **майдакосибӣ**.

**МАЙДА–ЧАЙДА** میده‌چیده *ниг.* **майда–чуйда**.

**МАЙДАЧОРВОДОР** میده‌چارودار чорводори камсармоя.

**МАЙДА–ЧУЙДА** میده‌چیده 1. чизҳои хурди даркории рӯзгор; чизу чора: **майда–чуйдаи рӯзгор, ҳазору як майда–чуйда**. 2. *мач.* камаҳамият, ғайримуҳим, ҷузъӣ **корҳои майда–чуйда, камбудиҳои майда–чуйда, нуқсонҳои майда–чуйда**; **то майда–чуйдаҳо** то ҷузъиёт, бо тамоми тафсилот.

**МАЙДАЧУЙДАФУРӮШӢ** میده‌چیده‌فروشی *гуфт.* фурӯши майда–чуйда, резаворфурӯшӣ.

**МАЙДАШУДГОР** میده‌شدگار замини чандин бор рондашудаи нармхок.

**МАЙДАЯК//МАЙДАЯКАК** میده‌یک//میده‌یکک *шакли тасғири* **майда: бачаи майдаяк, одами майдаяк**.

**МАЙДЕҲ** می‌ده соқӣ.

**МАЙДОН** میدان 1. замини васеъ, ялангӣ, ҷои кушоду фарох барои ҷамъомади одамон, гузаронидани машқ, аспдавонӣ *ва г.*; арса: **майдони машқ, майдони рақс; майдони кор** арсаи кор. 2. дарахтзори мевадор, боғ. 3. *мач.* ҷавлонгоҳ. 4. *мач.* ҷанггоҳ, маҳалли корзор; ҷабҳа; ҷанг; **рӯзи майдон** рӯзи набард; **майдони кишт** киштзор, масоҳате, ки дар он кишт мешавад, **майдони пахта** киштзори пахта, замини кишти пахта; **майдони тиррас** ҷое, ки бинобар монеа надоштан тир ба ҳадаф мерасад; **майдони ҷанг** ҷои вуқӯи ҷанг, ҷои бо ҳам рӯбарӯ шудани ду тарафи ҷангкунанда; **ба майдон рафтан** ба ҷанг (*ба корзор*, *ба ҷабҳа*) рафтан; **марди майдон** марди ҷангӣ; далер, шуҷоъ; **майдон додан** роҳ додан, имкон додан ба касе ба кардани он чи мехоҳад; **ба майдон овардан** а) *тарзи бавоситаи* **ба майдон омадан,** ба вуҷуд овардан; б) ба миён гузоштан, матраҳ кардан (*масъалаеро*); **ба майдон омадан** пайдо шудан, ба вуҷуд омадан; **як майдон тохтан** як давра тохтан гирди майдон.

**МАЙДОНГУРЕЗ** میدان‌گریز гурезанда аз ҷанггоҳ; он ки аз набард ва мубориза гурехтааст.

**МАЙДОНҒАРИБ** میدان‌غریب *ниг.* **хонашер (-и майдонғариб)**.

**МАЙДОНДИДА** میدان‌دیده ботаҷриба, кордида.

**МАЙДОНДОР** میدان‌دار *кит.* он ки дар майдони муҳориба, мусобиқа *ва г.* таҷрибадор буда, аз худ шуҷоату мардонагӣ ва истеъдод нишон медиҳад.

**МАЙДОНДОРӢ** میدان‌داری *кит.* ҷанговарӣ, ҳарбу зарб кардан, мубориза; **майдондорӣ кардан** ба майдони ҷанг ва зӯрозмоӣ даромадан.

**МАЙДОНГАҲ** میدان‌گه *ниг.* **майдонгоҳ**.

**МАЙДОНГОҲ** میدان‌گاه ҷои ҳарбу зарбу мусобиқа *ва г.*

**МАЙДОНӢ** میدانی *мансуб ба* **майдон**; воқеъ дар майдон; **ҷанги майдонӣ** ҷанг дар майдон, ҷанги ошкоро.

**МАЙДОНТОЗ** میدان‌تاز даванд, кӯбкоритоз, пойгаҳтоз: **аспони бодпои майдонтоз.**

**МАЙДОНЧА** میدانچه майдони хурд: **май-дончаи варзиш**.

**МАЙЗАДА** میزده майпараст, доимо ва бисёр нӯшандаи май, майхора.

**МАЙЗАДАГӢ** میزدگی майзада будан; доимо ва бисёр машрубот хӯрда ба майхӯрӣ одат кардан, майхорагӣ.

**МАЙЗАР** میزر *кит.* дастор, салла, аммома.

**МАЙИЗ** مییز *гуфт.* **мавиз**.

**МАЙИСТОН** میستان *ниг.* **майкада.**

**МАЙИТ** *а.* میت ҷасади беҷони одам, мурда.

**МАЙКАДА** میکده ҷои шаробфурӯшӣ ва шаробнӯшӣ, майхона.

**МАЙКАШ** میکش *ниг.* **майнӯш.**

**МАЙКАШӢ** میکشی *ниг.* **майнӯшӣ.**

**МАЙЛ** *а.* میل 1. хамиш, андаке ба сӯе хам шудан, тамоюл. 2. хоҳиш, рағбат, ҳавас; **ба майли худ** ба ихтиёри худ; аз пеши худ; **бо майли тамом // бо камоли майл** бо рағбати тамом, бо шавқу ҳаваси зиёд; **бо майли хотир** а) бо рағбати тамом, бо иштиёқ; б) бо хости худ; бемалол; **майл доштан** а) рағбат доштан; шавқу ҳавас доштан; б) хоҳиши табъ доштан ба чизе, иштиёқи зиёд доштан; **майли** *касеро* **доштан** моил будан ба касе; таваҷҷӯҳ доштан ба касе; **майл кардан** а) хамидан, каҷ шудан ба сӯе; б) хоҳишу рағбат зоҳир намудан; в) моил шудан, таваҷҷӯҳ кардан; **ба майли худ гузоштан** ба ихтиёри худ гузоштан (*кордор

*нашуда*) ба ҳоли худ гузоштан.

**МАЙЛАШ** میلش 1. ихтиёр ба худаш, худаш медонад. 2. хайр, хуб *(дар мавриди изҳори розигӣ ба чизе ё қабул кардани коре гуфта мешавад*). 3. бигузор, боке нест, зарар надорад; **хуб**, **майлаш** хайр, ҳеҷ гап не, зарар надорад.

**МАЙЛОН** *а.* میلان 1. *ниг.* **майл** 1; моил шудан; **майлон додан** андак хам кардан чизеро ба сӯе; **майлон кардан** рағбат пайдо намудан; моил шудан. 2. дур шудан аз роҳи асосӣ дар назариёти сиёсӣ: **майлони рост, майлони чап**.

**МАЙЛОНЧӢ** میلانچی *с.* тарафдори ягон майлон.

**МАЙМАНА** *а.* میمنه *кит.* 1. тарафи дасти рост, ямин. 2. *таър.* қаноти (ҷаноҳи) рости лашкар, *муқоб.* **майсара**.

**МАЙМАНАТ** *а.* میمنت *кит.* саодат, хушбахтӣ; муборакию фархундагӣ.

**МАЙМУН I** *а.* میمون *кит.* хуҷаста, муборак, саодатманд, масъуд.

**МАЙМУН II** *а.* میمون 1. бӯзина, ҳамдуна: **маймуни одамшакл.** 2. *маҷ.* одами камфаросати муқаллид; ◊ **соли маймун** соли нӯҳум дар ҳисоби мӯлчар (мучал).

**МАЙМУНАК** میمونک *кит., кҳн.* яке аз қисмҳои тӯп, ки ба воситаи он нишон мегирифтанд, нишонгир.

**МАЙМУНБОЗ** میمونباز 1. он ки ба тарбияи маймунҳо машғул буда, ба онҳо бозиҳои гуногун меомӯзад. 2. *маҷ.* масхарабоз, найрангбоз.

**МАЙМУНБОЗӢ** میمونبازی *маҷ.* ҳилаю найрангбозии ноӯҳдабароёна барои фиреб додани касе: **маймунбозӣ кардан**.

**МАЙМУНӢ** میمونی *марбут ба* **маймун**; монанди маймун коре кардан, масхарабозӣ.

**МАЙНА** I مینه мағзи сари одам ва ҷонварони дигар, мия; **майна об кардан** хуб фикр рондан, ҳаматарафа фикр кардан дар бораи чизе; **гӯшу майнаи** *касеро* **хӯрдан** бисёр гап зада касеро безор кардан; **дар майнаи худ фикреро пазондан** ҳаматарафа мулоҳиза карда санҷидани фикре.

**МАЙНА** II مینه *зоол.* парандае аз оилаи соч, ки агар таълим диҳанд, чанд калимаи шунидаашро тақлидан такрор карда метавонад; **майна барин гап задан** гаперо (матлаберо) гаштаю баргашта такрор кардан.

**МАЙНАВОР**مینه‌وار *ниг.* **тӯтивор**: **майнавор гап задан** гаперо беист такрор кардан.

**МАЙНАГӢ** مینگی *гуфт. мансуб ба* **майна** I; мағзи сар; **кори майнагӣ** коре, ки вобаста ба фаъолияти мағзи сар аст, меҳнати фикрӣ.

**МАЙНАГУДОЗ** مینه‌گداز *ниг.* **майнасӯз**.

**МАЙНАСӮЗ** مینه‌سوز тафсон: **офтоби майнасӯз** *киноя аз* офтоби моҳи саратон (22 июн – 22 июл), ки мавсими ниҳоят гармии зиёд аст.

**МАЙНАЧА** مینچه 1. майнаи хурд. 2. *биол.* як қисми мағзи сар, ки дар ҳамоҳангсозии ҳаракат, ҳифзи ҳолату вазъи бадан *ва г.* иштирок мекунад, мағзак.

**МАЙНӮШ** مینوش шаробнӯш, шаробхӯр, боданӯш.

**МАЙНӮШӢ** مینوشی *исми амал аз* **май нӯшидан**; нӯшидани май, боданӯшӣ, майхӯрӣ.

**МАЙОНЕЗ** *фр.* میانیز *хӯр.* хӯрише (соусе), ки аз равғани зайтун, зардии тухм, сирко бо омехтаи доруворҳо тайёр карда мешавад.

**МАЙОР** *лот.* میار 1. *ҳ.* унвони аввали афсари калон дар қувваҳои мусаллаҳ ва дигар мақомоти қудратӣ. 2. соҳиби ин унвон: **майори гвардия**.

**МАЙПАЙМО** می‌پیما *кит.* он ки май рехта ба навбат ба дигарон медиҳад, соқӣ.

**МАЙПАРАСТ** می‌پرست дӯстори май; майзада, майнӯш.

**МАЙПАРАСТӢ** می‌پرستی майпараст будан, майхорагӣ, майзадагӣ.

**МАЙСА** میسه сабзаи навхез; сабзаи навхези ғалла (*ҷаву гандум ва г.*).

**МАЙСАВСАН** می‌سوسن *кит.* шароб ва майе, ки аз гули савсан тайёр мекарданд.

**МАЙСАЗОР** میسه‌زار сабзазор, алафзор; ғаллазори сабз.

**МАЙСАРА** *а.* میسره 1. тарафи дасти чап, ясор. 2. *таър.* қаноти (ҷаноҳи) чапи лашкар, *муқоб.* **маймана**.

**МАЙСУР** *а.* ميسور *кит.* муяссаршуда, мумкиншуда; ҳар чизи дастрас.

**МАЙФУРӮШ** می‌فروش фурӯшандаи шароб, шаробфурӯш, бодафурӯш.

**МАЙФУРӮШӢ** می‌فروشی кор ва шуғли майфурӯш; ҷои фурӯши май.

**МАЙХОНА** می‌خانه ҷои майфурӯшӣ ва майнӯшӣ, майкада.

**МАЙХОР**می‌خوار бисёр майхӯранда, майзада, шаробнӯш.

**МАЙХОРА** می‌خواره шаробхӯр; майнӯш; майзада.

**МАЙХОРАГӢ** می‌خوارگی майхора будан, шаробзадагӣ, майзадагӣ.

**МАЙХӮР** می‌خور *ниг.* **майнӯш**.

**МАЙХӮРӢ** می‌خوری *ниг.* **майнӯшӣ**.

**мак** مک **1.** *асоси замони ҳозира ва сигаи амр аз* **макидан**. **2.** *ҷузъи пасини калимаҳои мураккаб ба маънои* маканда *ва* хӯрандаи *чизе*: **ширмак, хунмак**.

**МАКАКА** *лот.* مککه *зоол.* ҷинси маймуни бинիборики хурдҷусса (қадаш то 60 см).

**МАКАРОН** *ит.* مکران *хӯр.* навъи угрои хушки истеҳсоли саноатӣ, ки ба шаклҳои гуногун (*лӯлачаҳои борики дароз ва г.*) аз хамир тайёр карда шудааст.

**МАКАРОНПАЛАВ** مکران‌پلو *хӯр.* таоми аз макарон ва гӯшту сабзавот дам карда пухта.

**МАКЕТ** *фр.* مکیت намунаи барои намоиш сохташудаи чизе, модел.

**МАКЕТСОЗ** مکیت‌ساز созандаи макет.

**МАКИДА** مکیده *сифати феълии замони гузашта аз* **макидан**; **шираи** *чизеро* **макида гирифтан** чизеро фишурда шираи онро макида тамом кардан.

**МАКИДА(Т)** *а.* مکیدت//مکیده *кит.* бадандешӣ; кайду макр, ҳила, фиреб, найранг.

**МАКИДАН** مکیدن **1.** бо ду лаб фурӯ кашидан. **2.** ба даҳон гирифта, нахоида, бо забон ва ком молиш дода, ҳал карда фурӯ бурдан ё кӯшиши фурӯ бурдан кардан (*мас., наботро*). **3.** ҷаббидан, нашф кардан, обро ба худ кашидан; **хуни** *касеро* **макидан, хуни** *касеро* **хӯрдан** касеро истисмор кардан.

**МАКИДАНӢ** مکیدنی қобил ва шоистаи макидан **доруҳои макиданӣ**.

**МАКИН** *а.* مکین *кит.* соҳиби макон, макондор; барқарор.

**МАККА I** مکّه шаҳр дар Арабистони Саудӣ, ки Каъба дар он воқеъ аст ва зиёратгоҳи мусулмонон мебошад.

**МАККА II** مکّه *ниг.* **ҷуворимакка**.

**МАККАТУЛЛОҲ** مکةالله *ниг.* **Макка** I.

**МАККАҶУВОРӢ** مکّه‌جواری *ниг.* **ҷуворимакка**.

**МАККОР** *а.* مکّار макркунанда, ҳилагар, фиребгар: **рӯбоҳи маккор, душмани маккор**.

**МАККОРӢ** مکّاری ҳилагарӣ, фиребгарӣ: **маккорӣ кардан**.

**МАККОРОНА** مکّارانه аз рӯи макру фиреб; ҳилагарона, фиребгарона, айёрона: **тадбири маккорона, хандаи маккорона, маккорона табассум кардан, маккорона чашмак задан**.

**МАКМАНА** *а.* مکمنه *кит.* ҷои пинҳон шудан; камингоҳ.

**МАКНУН** *а.* مکنون *кит.* пинҳоншуда; ниҳуфта: **дурри макнун** марвориди хушоби гаронбаҳо.

**МАКОН I** *а.* مکان ҷой, маҳал; манзил, бошишгоҳ; маъво; **нақли макон** табдили ҷой; кӯчидан; **табдили макон** тағйири ҷой, ҷои иваз кардан; **макон доштан** манзил доштан, хона доштан; **манзил кардан** ҷой гирифтан, истодан, будан; **нақли макон кардан** ҷои истро тағйир додан; кӯчидан; **зарфи макон** *грам.* калимаҳои *мансуб ба* **зарф**, ки ҷои воқеъ шудани амалро нишон медиҳанд; **макон ва замон** *фалс.* шаклҳои асосии мавҷудияти модда.

**МАКОН II** مکان дар ҳоли макидан; макондан.

**МАКОНЁБӢ** مکان‌یابی ҷустуҷӯ ва мушаххас сохтани ҷои муносиб барои иҷрои коре (*сохтмон, наворгирӣ ва г.*).

**МАКОН(И)ДАН** مکاندن//مکانیدن *тарзи бавоситаи* **макидан**; шир хӯрондан (*ба бача аз пистон*); **то бача гиря накунад, модараш намемаконад** (*зарб.*).

**МАКОННАМО** مکان‌نما *ит.* аломати нишондиҳандаи равшан ё чашмакзан, ки рӯи экра-

ни компютер ҳаракат дода ҷойҳои таҳрирталаби матнро пайдо мекунанд.

**МАКУ** مکو *кит., ниг.* **моку**.

**МАКОТИБ** I *а.* مکاتب *ҷ.* **мактаб**.

**МАКОТИБ** II *а.* مکاتیب *ҷ.* **мактуб**.

**МАКР** *а.* مکر ҳила, фиреб, тазвир, ғадр: **макру ҳила, макру фиреб ба кор бурдан, ба доми макри** *касе* **афтодан**.

**МАКРАНДЕШ** مکراندیش *кит.* бадандеш, ҳилагар, он ки дар фикри ҳила ва фиреб бошад.

**МАКРАҲА** *а.* مکرهه *кит.* чизи нафратовар, чизи announcement нописанд.

**МАКРОМЕЗ** مکرآمیز омехта ба макру ҳила, ҳамроҳ ба ҳилаву фиреб, бо макру фиреб.

**МАКРӮҲ** *а.* مکروه 1. кароҳатовар, нафратовар, нафратангез; нописанд, нораво. 2. нопок.

**МАКС** *а.* مکث *кит.* даранг кардан, истодан; ист, таваққуф: **бидуни макс** беист.

**МАКСИМУМ** *лот.* مکسیموم ҳадди зиёди чизе, дараҷаи баландтарини чизе, ҳадди аксар, бешина; *муқоб.* **минимум.**

**МАКСУР** *а.* مکسور 1. шикасташуда, шикаста. 2. *збш.* дар хати арабӣ ҳарфи ҳаракати касрадошта, ки баъд аз он садоноки «и»-и кӯтоҳ хонда мешавад.

**МАКТАБ** *а.* مکتب 1. муассисаи маориф, ки дар он омӯзгор насли наврасро таълим медиҳад ва тарбия мекунад. 2. биное, ки ин муассиса дар он ҷойгир шудааст, таълимгоҳ, дабистон ва дабиристон: **мактаби ибтидоӣ, мактаби миёна, мактаби олӣ, мактаби таҳсилоти ҳамагонӣ; мактабро тамом кардан, ба мактаб рафтан, дар мактаб хондан;** *ба тариқи истиора:* **мактаби зиндагӣ** (*ё* **ҳаёт**), **мактаби ишқ, мактаби мубориза, мактаби шуҷоат, мактаби гетӣ**; **мактаби интернат** мактабе, ки баробари таълиму тарбия хонандагонро бо хобгоҳ ва хӯроку либос низ таъмин мекунад, мактаби шабонарӯзӣ. 3. ҷараён ва равия дар илм, адабиёт, санъат ва дар афкори ҷамъиятию сиёсӣ, ки бо ягонагии нуқтаи назарҳои асосӣ ва умумияту идомати худ ба ҳам алоқаманд аст.

**МАКТАББАЧА** مکتب‌بچه бачаи мактабхон, талабаи мактаби ибтидоӣ ё миёна.

**МАКТАБДОР** مکتب‌دار *кҳн.* соҳиби мактаб; домулло (омӯзгор)-и мактаби кӯҳна.

**МАКТАБДОРӢ** مکتب‌داری мактабдор будан; кушодани мактаб ва дарсгӯӣ; **мактабдорӣ кардан** мактаб кушодан ва дарсгӯӣ кардан; бо дарсдиҳӣ машғул шудан.

**МАКТАБӢ** مکتبی 1. *мансуб ба* **мактаб**; **либоси мактабӣ** либоси расмии мактабиён; **синни мактабӣ** аз ҳафтсола боло, даврае, ки бачагон дар мактаб таҳсил мекунанд. 2. **мактабиён** мактабхонҳо, талабагони мактаб.

**МАКТАБРАВ** مکتب‌رو **:мактабрав шудан** ба синни мактабӣ расидан.

**МАКТАБРАВӢ** مکتب‌روی *исми амал аз* **(ба) мактаб рафтан**.

**МАКТАБХОН** مکتب‌خوان он ки дар мактаб мехонад, талабаи мактаб: **бачаи мактабхон**.

**МАКТАБХОНА** مکتب‌خانه бинои мактаб; мактаб.

**МАКТАБХОНӢ** مکتب‌خوانی дар мактаб хондан, таҳсил дар мактаб.

**МАКТУБ** *а.* مکتوب 1. китобатшуда, навишташуда. 2. хат, нома, руқъа: **мактуби сарбаста, мактуби ҷавобӣ, мактуб навиштан; мактуби илтимосӣ** мактубе, ки хоҳишеро дар бар гирифтааст, илтимоснома; **мактуби боз (кушода)** номае, ки онро дигарон ҳам хонда метавонанд; хате, ки дар варақаи белифофа навишта шудааст; **мактуби саломатӣ** *гуфт.* номае, ки ба воситаи он аз чигунагии аҳволи худ хабар дода мешавад; **шӯъбаи мактубҳо** ҷузъе дар идора, ки мутасаддии қабулу ирсоли мактубҳо мебошад.

**МАКТУБАН** *а.* مکتوباً ба таври навишта, катбӣ.

**МАКТУБӢ** مکتوبی *марбут ба* **мактуб**; мактубан.

**МАКТУБНАВИС** مکتوب‌نویس 1. он ки номаро навиштааст, нависандаи мактуб. 2. *кҳн.* мирзое, ки ба дигарон мактубу ариза навишта медод.

**МАКТУБНАВИСӢ** مکتوب‌نویسی амали мактуб навиштан (*ба ҷое, ба касе*).

**МАКТУБЧА** مکتوبچه мактуби хурд, номаи дар коғазча навишташуда.

**МАКФУФ** *а.* مکفوف *кит.* 1. басташуда, печондашуда. 2. кӯр, нобино. 3. *адш.* дар арӯз рукни ҳафтҳарфа, ки ҳамсадои охири он партофта шудааст (*мас.*, «мафоилун» шакли «мафоилу»-ро гирифтааст).

**МАКҲУЛ** *а.* مکحول *кит.* кӯҳлкашида, сурмасо: **чашмони макҳул**.

**МАКШУФ** *а.* مکشوف кашфшуда; кушода, ошкоро.

**МАҚАР(Р)** *а.* مقر *кит.* ҷои қароргирӣ, қароргоҳ, ҷойгоҳ, бошишгоҳ; ҷой, макон.

**МАҚБАРА** مقبره қабр, оромгоҳ, гӯрхона, дахма: **мақбараи Исмоили Сомонӣ**.

**МАҚБУЗ** مقبوض *кит.* ба қабза гирифта, ба даст гирифта; ба даст даромада; гирифтор.

**МАҚБУЛ** *а.* مقبول 1. қабулшуда, пазируфта. 2. писандида, маъқул; **мақбули омма** писандида дар назди ҳама, мавриди писанди ҳамагон (*сифати одам*); **мақбул афтодан (шудан)** мавриди қабул қарор гирифтан, маъқул шудан, писандида шудан, хуш омадан.

**МАҚДАМ** *а.* مقدم 1. аз сафар ё аз ҷое омадан; омадан. 2. ҷои қадамгузорӣ; **мақдами** *касеро* **гиромӣ доштан** аз омадани касе хурсанд шуда ӯро эҳтиром кардан; **хайра мақдам гуфтан** омадани касеро табрик кардан, «хуш омадед» гуфтан (*ба касе*).

**МАҚДУР** *а.* مقدور *кит.* мувофиқи қудрат ва тавоноӣ; **ба қадри мақдур** ба қадри ҳол, он чи дар доираи имкон аст.

**МАҚЛУБ** *а.* مقلوب 1. қалбшуда, чаппа карда. 2. *адш.* калимаҳое, ки дар санъати шеърии қалб бо чаппа хондани онҳо ё бо пешу қафо шудани ҳарфҳои онҳо калимаҳои дигар ҳосил мешаванд (*мас.*, гар = раг, ҷодувона = ҷовидона…).

**МАҚОДИР** *а.* مقادر *кит.*, *ҷ.* **миқдор**.

**МАҚОЛ** *а.* مقال 1. гуфтор, сухан, нутқ. 2. як жанри фолклории бештар иборат аз ифодаю ибораҳои рехтаи мӯҷаз ва барҷастаи вирди забон гардида, ки дар нутқ барои мисол ва далел ба кор мебаранд, масал; **мақоли халқ(ӣ), зарбулмасалу мақол**; **бо якрав баҳс кардан мушт ба дарафш задан аст** (*мақ.*).

**МАҚОЛА** *а.* مقاله асари илмӣ ё публисистии ҳаҷман хурд дар маҷмӯа, маҷалла, рӯзнома: **мақолаи илмӣ**, **мақолаи танқидӣ**; **мақола навиштан**; **мақолаи луғавӣ** *ниг.* **модда(-и луғавӣ)**.

**МАҚОЛАНАВИС** مقاله‌نویس нависандаи мақола, муаллифи мақола.

**МАҚОЛАНАВИСӢ** مقاله‌نویسی *исми амал аз* **мақола навиштан**.

**МАҚОМ** I *а.* مقام 1. ҷои қиём, ҷои истодан, ҷойгоҳ; ҷой, маҳал, мавзеъ. 2. маврид, вақти мувофиқи коре, фурсати муносиб; **ҳар сухан ҷоеву ҳар нукта мақоме дорад** (*зарб.*); **мувофиқи мақом** дар мавридаш; дар омади гап. 3. мартаба, рутба, манзалат. 4. вазъи ҳуқуқӣ: **мақоми давлатӣ додан** *ба чизе* ба дараҷаи давлатӣ бардоштан. 5. *нав.* дастгоҳи маъмурӣ, орган; **дар мақоми**… дар мавриди…, дар мавқеи…; **мақом доштан** а) ҷой доштан, ҷойгир шудан; б) мавқеъ доштан, қадру эътибор доштан.

**МАҚОМ** II مقام 1. *мус.* номи қисмҳои мусиқии классикии тоҷик «Шашмақом», ки ҳар яки он оҳангу тарона ва ғазалҳои зиёдеро дар бар гирифта, аз ду ҷузъи асосии созӣ («Мушкилот») ва овозӣ («Наср») иборат мебошад. 2. оҳанг, соз, наво; **мақоми ҳузноварро навохтан, мақомҳои форами халқиро навохтан**, **ба мақоми доира рақс кардан, ба мақоми мусиқӣ қадам партофтан**. 3. *гуфт.* тарз, тариқ: **ба сад мақом гап задан**. 4. *гуфт.*, *маҷ.* нозу ишва, карашма; **мақом кардан** нозу ғамза кардан.

**МАҚОМОТ** *а.* مقامات *ҷ.* **мақом; мақомоти ҳифзи ҳуқуқ** идораҳои масъули ҳифзи ҳуқуқи шаҳрвандон.

**МАҚОСИД** *а.* مقاصد *ҷ.* **мақсад**.

**МАҚОТЕЪ** *а.* مقاطع *ҷ.* **мақтаъ**.

**МАҚРУН** *а.* مقرون *кит.* қариншуда, наздикшуда; **мақрун ба ҳақиқат будан** ба ҳақиқат наздик будан.

**МАҚСАД** *а.* مقصد қасд ва ирода, он чи ки матлуб аст, мурод, матлаб, ҳадаф, мақсуд; ният: **мақсади асосӣ, мақсади ягона, бо мақсади нек (***ё* **бад); мақсад доштан, мақсади хуб (***ё* **нопок) доштан, мақсади аслиро фаромӯш кардан, мақсадро баён кардан, мақсади** *касеро* **фаҳмидан, асли мақсадро фаҳмидан, аз мақсад дур шудан, аз мақсади** *касе* **пай бурдан, ба назди худ мақсад гузоштан**; **мақсади**

*касе* **ҳосил шудан** *ниг.* **ба мақсад (***ё* **муроду мақсад) расидан; мақсад ба даст даромадан** мақсади касе амалӣ шудан, ба мақсад расидан; **мувофиқи мақсад баромадан** тибқи хоҳишу матлаби касе воқеъ шудан; **ба мақсад (ё муроду мақсад) расидан** мақсади касе иҷро шудан, ба мақсад муваффақ шудан; хоҳишу орзу иҷро шудан; **ба сари мақсад омадан** ба баёни мақсади асосӣ шурӯъ кардан; дар бораи матлаби асосӣ гап задан.

**МАҚСАДНОК** مقصدناک мақсаддошта, ҳадафманд, бомақсад; (кори) бо ягон мақсад кардашуда; **қабули мақсадноки донишҷӯён, маблағгузории мақсаднок**.

**МАҚСАДНОКӢ** مقصدناکی мақсаднок будан; мақсад доштан; бо мақсади маълуме анҷом додани коре.

**МАҚСУД** *а.* مقصود чизи қасд кардашуда, чизи хоста ва орзукарда, чизи матлуб, талаб; мурод, мақсад; *ба таври истиора*: **гулҳои мақсуд чидан**, **дурри мақсуд ба каф (дар)овардан**, **ба соҳили мақсуд расидан**.

**МАҚСУМ** *а.* مقسوم *кит.* 1. тақсимшуда, ба қисмҳо ҷудо шуда. 2. тақдиршуда, насибкарда, аз азал дар пешонӣ навишташуда.

**МАҚСУР** *а.*مقصور *кит.* кӯтоҳшуда; қасршуда, кам, мухтасар.

**МАҚСУРА** I *а.* مقصوره *муаннаси* **мақсур**; **алифи мақсура** *грам.* дар алифбои арабии тоҷикӣ ҳарфи «йо» (ی)-и охири баъзе калимаҳо, ки «о» хонда мешавад: **кубро (کبری)**, **суғро (صغری)**.

**МАҚСУРА** II *а.*مقصوره *кит.* 1. хонача, ҳуҷра; хилватхона. 2. хоначаи махсус барои имом дар паҳлуи масҷид.

**МАҚТАЛ** *а.* مقتل *кит.* 1. ҷои қатл, ҷои куштан, қатлгоҳ. 2. қатл, куштан. 3. *маҷ.* ҷои нозуки бадан (*чун чаккаи пешонӣ, дамгаҳи дил, раги калони гардан*), ки агар зарба расад, инсон ба ҳалокат дучор мешавад.

**МАҚТАЪ** *а.* مقطع 1. ҷои қатъ кардан, ҷои буридани чизе, ҷои тамом шудани чизе; *муқоб.* **матлаъ**. 2. *адш.* байти охирини ғазал ё қасида.

**МАҚТУЛ** *а.* مقتول ба қатл расида, кушташуда: **мақтул шудан (гардидан)** кушта шудан, ҳалок шудан.

**МАҚТӮЪ** *а.* مقطوع *кит.* қатъшуда, бурида, кандашуда (*мас.*, *ресмон*); **қимати мақтӯъ** нархи устувор, қимати қатъӣ.

**МАҚУЛА** *а.* مقوله *кит.* 1. гуфтор, гап, сухан. 2. *маҷ.* навъ, хел, қисм.

**МАҚҲУР** *а.* مقهور *кит.* 1. мавриди қаҳру хашм қароргирифта, дучори қаҳру ғазабшуда. 2. хоршуда, шикасту латхӯрда, мағлуб.

**МАҚЪАД** *а.* مقعد 1. маҳалли қууд, нишастангоҳ, ҷои нишаст. 2. паси одам, дубур.

**МАЛАК** *а.* ملک 1. фаришта. 2. *маҷ.* зани хеле зебо.

**МАЛАКА** *а.* ملکه қудрат ва тавоноӣ дар иҷрои коре, ки дар натиҷаи машқу тамрин ва аз бисёр кардани коре дар табиати инсон пайдо мешавад; **малака пайдо (ҳосил) кардан дар коре** омил шудан дар иҷрои коре; таҷриба ҳосил кардан.

**МАЛАКАДОР** ملکه‌دار дорои малака дар иҷрои коре; таҷрибанок.

**МАЛАКУЛМАВТ** *а.* ملک‌الموت *д.* фариштаи марг, фариштаи аҷал, фариштае, ки мутасаддии гирифтани ҷон аст, Азроил (а).

**МАЛАКУТ** *а.* ملکوت *д.* олами фариштаҳо; олами боло.

**МАЛАКХӮӢ** ملکخوئی фариштахӯӣ, малакхӯй будан.

**МАЛАКХӮЙ** ملکخوی фариштахӯй, дорои одобу рафтори ба фаришта монанд.

**МАЛАНГ** ملنگ 1. бесару по, хонабардӯш. 2. шахси фориғ аз ҳар расму русум ва одату қоида, одами лоқайд. 3. сархуш, шодоб. 4. камхирад, беақлу бетадбир.

**МАЛАХ** ملخ 1. ҳашароти болдори зараррасон; **чун мӯру малах//мӯру малах барин** хеле зиёд, бешумор. 2. *киноя аз* ҳарис (*мисли ҳашароти зараррасон*). 3. *гуфт., маҷ.* пул, нақдина (*фоидаи ғайриқонунӣ аз фурӯши чизе*).

**МАЛАХАК** ملخک малахи хурд; **як бор частӣ малахак, ду бор частӣ малахак, охир ба дастӣ малахак** (*мақ.*); **малахак рафтан (задан)-и чашм** *гуфт.* мисли малах рӯи чизе гардиш кардани нигоҳ, ба чизе чашм давондан.

**МАЛБАС** *а.* ملبس пӯшок, либос.

**МАЛБУС** *а.* ملبوس *кит.* 1. пӯшида. 2. либос, пӯшок.

**МАЛЕҲ** *а.* مليح *кит.* 1. намакин, бонамак. 2. *маҷ.* бомалоҳат, дилкаш; **табассуми малеҳ** (*бештар дар сифати хубии одам ва сухан*) табассуми хубу дилкаш.

**МАЛЕҲБАЁН** مليح‌بيان ширинсухан, хушгуфтор.

**МАЛЕҲДИДОР** مليح‌ديدار бомалоҳат, ҷозибадор, ситорагарм.

**МАЛЗУМ** ملزوم *кит.* лозимшуда; чизе, ки барои будани чизи дигар зарур ва ногузир аст, чизи даркорӣ.

**МАЛИК** ملک соҳиби мулк, шоҳ, подшоҳ, султон.

**МАЛИКА** ملکه *муаннаси* **малик**; подшоҳзан; зани подшоҳ; **маликаи хубон** *киноя аз* маҳбубаи ниҳоят соҳибҷамол, шоҳи хубон; **маликаи ҳусн** *нав.* унвоне, ки ба ғолиби озмуни духтарони аз ҷиҳати ҳусну ҷамол беҳтарини шаҳр, кишвар *ва г.* дода мешавад, маликаи зебоӣ.

**МАЛИКАБОНУ** ملکه‌بانو *ниг.* **малика**.

**МАЛИКЗОДА** ملک‌زاده фарзанди малик, шоҳзода, писари подшоҳ.

**МАЛИКСИТО(Й)** ملک‌ستا(ى) *кит.* маддоҳ ва ситоишгари подшоҳ.

**МАЛИКУЛАРШ** ملک‌العرش *д.* молики аршу курсӣ, Худованд.

**МАЛИКУЛКАЛОМ** *а.* ملک‌الکلام *кит.* подшоҳи иқлими сухан (*васфи шоир*).

**МАЛИКУШШУАРО** *а.* ملک‌الشعرا *таър.* шоҳи шоирон (*унвони ифтихорие, ки ба сардори шоирони дарбор дода мешуд*).

**МАЛЛА** ملّه ранги зарди бенур; зарди сурхчатоб: **мӯи малла, риши малла, ҷомаи малла, хирси калони малла**.

**МАЛЛАГӢ** ملّگی *ниг.* **маллатоб**.

**МАЛЛАМӮЙ** ملّه‌موى он ки ранги мӯяш зарди сурхчатоб аст: **духтари малламӯй, ҷавони малламӯй**.

**МАЛЛАРАНГ** ملّه‌رنگ ранги малла дошта: **риши маллапанг, ҷомаи маллапанг**.

**МАЛЛАРИШ** ملّه‌ريش риши зардчаранг.

**МАЛЛАТОБ** ملّه‌تاب моил ба ранги малла, монанд ба ранги малла; зардчаранг.

**МАЛЛОК** *а.* ملاک *кит.* дорои мулк, заминдор.

**МАЛЛОҲ** *а.* ملاح 1. киштирон, киштибон. 2. *кит.* оббоз, шиновар, баҳрнавард.

**МАЛЛОҲӢ** ملاحى шуғл ва касби маллоҳ.

**МАЛО//МАЛОЪ** ملا//ملأ *кит.* 1. пурра, пуррагӣ; *муқоб* **хало//халлоъ**. 2. *маҷ.* гурӯҳи мардум, анбӯҳи одамон; **бармало** ошкоро; **бармало шудан** ба ҳама маълум шудан, ошкор гардидан.

**МАЛОИК//МАЛОИКА** ملائک//ملائکه *ҷ.* **малак**; ◊ **агар малоикаҳо омин гуфта бошанд** агар тақдир рафта бошад, агар дар сарнавишт бошад.

**МАЛОЛ** *а.* ملال озурдагӣ, озор; андӯҳ, ғам; дилтангӣ, афсурдагии хотир; *муқоб.* **бемалол**; **малоли хотир** боиси озурдагии хотир; боиси дилтангию зиқӣ; **малол омадан (расидан)** боиси озурдагии хотир шудан (*коре ё гапе*); боиси ташвишу заҳмат шудан.

**МАЛОЛАТ** *а.* ملالت *кит.* озурдагӣ; дилтангӣ; безор шудан; **малолат доштан** (*аз чизе*) озурдадил будан аз чизе; безор будан аз чизе.

**МАЛОЛАНГЕЗ** ملال‌انگيز он чи боиси дилтангӣ ва озурдагӣ мешавад.

**МАЛОЛАТБОР** ملالت‌بار *ниг.* **малоловар**.

**МАЛОЛОВАР** ملال‌آور боиси малоли хотир; дилгиркунанда.

**МАЛОМАТ** *а.* ملامت сарзаниш, накӯҳиш, коҳиш, таъна: **маломат кардан, таънаву маломат кардан**; **санги маломат задан** касеро мавриди сарзаниш қарор додан, ба касе таъна задан; **ҳадафи тири таънаю маломат гаштан** мавриди сарзаниши сахти касе қарор гирифтан, таънаву мазаммат шунидан аз касе; **ба сари** *касе* **санги маломат боридан** таънаву сарзаниши зиёд шунидан.

**МАЛОМАТГАР** ملامت‌گر маломаткунанда, сарзанишкунанда, таъназананда.

**МАЛОМАТДИДА** ملامت‌ديده ранҷида, ранҷкашида, андӯҳгин.

**МАЛОМАТГӮЙ** ملامت‌گوى *ниг.* **маломатгар**.

**МАЛОМАТКАШ** ملامت‌کش ранҷдида, таҳаммулкунандаи маломату ранҷу азоб.

**МАЛОМАТОМЕЗ** ملامت‌آمیز бо сарзаниш, таънаомез: **нигоҳи маломатомез, сухани маломатомез**.

**МАЛОҲАТ** *а.* ملاحت 1. бонамакӣ, намакин будан. 2. *маҷ.* ҳусни дилкаш, зебоӣ, хубрӯӣ; ситорагармӣ, ҷозибадорӣ.

**МАЛОҲӢ** ملاهی *кит.* 1. *ҷ.* **малҳо**. 2. *маҷ.* бозиҳо; дилхушию вақтчоқиҳо; хушгузаронии вақт.

**МАЛУЛ** *а.* ملول афсурдаҳол, андӯҳгин, дилтанг; хафа, маъюс; **малул шудан** хафа (маъюс) шудан.

**МАЛУЛӢ** ملولی афсурдаҳолӣ, озурдадилӣ, андӯҳгинӣ, маъюсӣ.

**МАЛУЛОНА** ملولانه афсурдаҳолона, озурдадилона, маъюсона.

**МАЛФУФ** *а.* ملفوف *кит.* печонидашуда, лифофакарда; ба даруни лифофа гузоштташуда.

**МАЛҲАМ** *а.* ملهم *гуфт. аслаш* **марҳам**.

**МАЛҲО** *а.* ملهی *кит.* асбоби лаҳву бозӣ; асбоби айшу ишрат.

**МАЛҲУЗ** *а.* ملحوظ *кит.* амиқ мулоҳизашуда; дар назар дошташуда.

**МАЛҲУФ** *а.* ملهوف *кит.* ситамдида; дилсӯхта, ғамзада.

**МАЛҶО** *а.* ملجا паноҳгоҳ, ҷои амну паноҳ.

**МАЛЪАБА** *а.* ملعبه *кит.* 1. дилхушию вақтчоқӣ. 2. бозича, лӯъбат, лӯхтак.

**МАЛЪУН** *а.* ملعون лаънаткарда, лаънатӣ, лаин, рондашуда.

**МАМАР(Р)** *а.* ممر *кит.* 1. роҳи убуру мурур, гузаргоҳ. 2. *маҷ.* сабаб, иллат; **аз ин мамар(р)** аз ин хусус, дар ин бора.

**МАМДУД** *а.* ممدود 1. кашидашуда, мад(д) додашуда, дароз. 2. маддор, мамдуда.

**МАМДУДА** ممدوده *муаннаси* **мамдуд**; **алифи мамдуда** *грам.* ҳарфи алифи алифбои арабӣ, ки болояш аломати мадда гузошта шуда, «о» хондани онро нишон медиҳад ( ~ ).

**МАМДӮҲ** *а.* ممدوح *кит.* 1. он ки дар ҳаққи ӯ мадҳ навишта шудааст, мадҳшаванда. 2. писандида, нек.

**МАМЗУҶ** *а.* ممزوج *кит.* имтизоҷёфта, омехта, махлут.

**МАМЛАКАТ** *а.* مملکت кишвар, сарзамин; кишвари тобеи як давлат, сарзамини як давлат: **мамлакати бегона, мамлакати ҳамсоя, мамлакати ақибмонда, мамлакати рушдкарда, мамлакати тоҷикон, пиру ҷавони мамлакат, подшоҳи мамлакат**, **мамлакатро идора кардан**.

**МАМЛАКАТДОРӢ** مملکتداری идора кардани мамлакат, давлатдорӣ.

**МАМЛУ** *а.* مملو *кит.* пури лабрез, пури лаболаб, оганда; ◊ **моҳи мамлу** моҳи тамом, моҳи пурра, бадр.

**МАМЛУК** *а.* مملوک 1. ғулом, банда. 2. *таър.* ҷанговарони зархариди ҳокимони Миср дар асрҳои гузашта, ки аз ҷумлаи туркону қафқозиён гирд омада буданд.

**МАМНУН** *а.* ممنون миннатдор, сипосгузор, муташаккир; хурсанд, хушҳол: **мамнун ва сарфароз, шоду мамнун; мамнун будан, мамнун кардан, мамнун шудан; хеле мамнун(ам)** бисёр сипосгузорам, хеле миннатдорам.

**МАМНУНИЯТ** *а.* ممنونیت миннатдор будан, сипосгузорӣ, миннатдорӣ; хурсандӣ, шодӣ (*аз неъмат ва некии касе*); **бо мамнуният** миннатдорона, сипосгузорона: хурсандона; ризомандона, қаноатмандона.

**МАМНУНОНА** ممنونانه бо мамнуният, сипосгузорона; хурсандона: **мамнунона табассум кардан**.

**МАМНӮЪ** *а.* ممنوع манъшуда: **мамнӯъ будан, мамнӯъ карда натавонистан; минтақаи мамнӯъ** ҷое, ки ба он дохил шудан манъ шудааст; **усулҳои мамнӯъ** тарзу усулҳои манъшудаи коре; **мамнӯъ аст** манъ карда шудааст.

**МАМНӮЪГОҲ** ممنوع‌گاه *нав.* мавзеи махсус барои парвариш, афзоиш ва муҳофизати анвои растанӣ, зоту ҷинси ҳайвонот ва парандаҳои нодир, ки дар он шикор кардан ва буридани дарахтон манъ аст.

**МАМОЛИК** *а.* ممالک *ҷ.* **мамлакат**: **мамолики рӯи дунё, мамолики ҷаҳон**.

**МАМОНИАТ** *а.* ممانعت монеа, халал; боздорӣ, манъ: **мамониат кардан//мамониат нишон додан** монеъ шудан; халал расондан.

**МАМОНТ** *р.* ممانت ҳайвони ширхӯр аз оилаи филҳо, ки дар давраи яхбандӣ ва асри санг

зиндагӣ кардааст.

**МАМОТ** *а.* ممات марг; *муқоб.* **ҳаёт, ҳаёту мамот** зиндагӣ ва марг.

**МАН** I من 1. *грам. ҷонишини шахсии шахси якуми танҳо*: **ману ту, ман ва онҳо.** 2. *дар ибораҳои изофӣ* соҳибият *ифода мекунад*: **китоби ман, хонаи ман**.

**МАН** II من *кҳн.* воҳиди вазн, ки дар ҳама манотиқ як хел набудааст (*мас., дар Бухоро ба 128 кг. дар Самарқанд ба 8 пуд баробар буд*); **аз анбори холӣ сад ман шолӣ** (*зарб.*).

**МАНА** منه *ҳиссачаи ишоратӣ* инак, ин аст; ана; **мана гапу мана кор** (*аломати тааҷҷуб*).

**МАНАК** منک зарфи баркаш (*вазн*) барои чизҳои пошхӯранда (*гандум, биринҷ*) ва барои чизҳои моеъ.

**МАНАҲ** منه занах, занахдон, зақан, чона; **манаҳ бастан** а) манаҳи мурдаро боло бардошта бастан, то ки даҳонаш боз намонад; б) *киноя аз* мирондан, ба марг расондан; **манаҳи** *касеро* **бастан** а) *ниг.* **манаҳ бастан;** б) *маҷ.* одами сергапро хомӯш кунондан, аз лаққидан боздоштан; **манаҳ задан** бисёр гап задан, лаққидан, ёва гуфтан; **манаҳ тасфидан** *гуфт.* саргарми гап шудан, бисёр гап задан.

**МАНАҲЗАНӢ** منه‌زنی *исми амал аз* **манаҳ задан**; сергапӣ; лаққигӣ.

**МАНБАЪ** *а.* منبع 1. чашма; саргаҳи об: **манбаи об**(-и шифобахш). 2. ҷои баромади чизе, сарчашма, маншаъ: **манбаи даромад, манбаи дониш, манбаи илҳом, манбаи нур, манбаи асосии беморӣ**. 3. маъхаз; сарчашмаи ахбор ва маълумот (*барои таҳқиқот*).

**МАНГ** I منگ *кит.* як навъи банг.

**МАНГ** II منگ :**ҳангу манг** моту мабҳут, гаранг, сахт ҳайрон.

**МАНГАНА** منگنه *тех.* олати механикӣ барои бо қувваи зиёд фишурдани ягон чиз бо мақсади зичу сахт кардан ва тағйир додани шакли он ё васл кардани қисмҳо, ҷудо кардани моеъот *ва г.*, исканҷа: **манганаи тойбандии пахта, манганаи равғанкашӣ**.

**МАНГИДАН** منگیدن *кит.* паст ва оҳиста гап задан, пичиррос задан.

**МАНГУЛА** منگله *кит.* гиёҳи даштӣ.

**МАНГО** *бот.* منگا як навъ дарахти ҳамешасабзи кишварҳои гарми Осиё, ки меваи ширину хушбӯ дорад.

**МАНҒИТ** *т.* منغیت *таър.* номи яке аз қабилаҳои бодиянишини муғулиасли Осиёи Марказӣ.

**МАНҒИТИЯ** منغیتیه *мансуб ба қабилаи* **манғит** (*амирони охирини Бухоро аз ин қабила будаанд*).

**-манд** مند *пасванде, ки аз исмҳои ҷинс исмҳои хоси дорои маънои* соҳибият *месозад*; **давлатманд, ҳунарманд, арҷманд**.

**МАНДАЛ** *ҳ.* مندل *кит.* 1. доирае, ки ҷодугарон бар гирди худ кашида дар миёни он менишастанд ва дуову азоимхонӣ мекарданд. 2. номи созе, ки аз навъи нақора будааст.

**МАНДАТ** *лот.* مندت шаҳодатнома дар бораи ягон ҳуқуқ ё супориш; ваколатнома.

**МАНДАТӢ** مندتی *мансуб ба* **мандат**; **комиссияи мандатӣ** а) ҳайати тафтишкунандаи ваколатномаҳои намояндагони интихобшуда; б) ҳайате, ки дохилшавандагони мактабҳои олӣ ва миёнаи махсусро баъд аз супоридани имтиҳонҳо ба сафи донишҷӯён қабул мекунад.

**МАНЕКЕН** *фр.* منکین ҳайкали аз чӯб ё пластик сохташудаи одам барои андоза кардан ва нишон додани либосҳо (*дар мағозаҳо*).

**МАНЁВР** *фр.* منیاور тағйири ногаҳонии маҳалли будубоши сипоҳ барои ишғоли ҷои муносиб барои ҷанг; ҳила, найранг.

**МАНЗАЛА//МАНЗАЛАТ***а.* منزله//منزلت мақом, мартаба, дараҷа; қадр; пояи баланд (*аслаш* **манзила**); **ба манзалаи** … а) ба дараҷаи…, ба монанди…; б) ба сифати …, ба ҷои…

**МАНЗАР** *а.* منظر 1. ҷои назарандозӣ, ҷои нигаристан, назаргоҳ. 2. болохонае, ки аз даричаи он рӯи ҳавлӣ ва табиати атроф хуб намоён аст.

**МАНЗАРА** *а.* منظره 1. он чи ба назар намоён аст, намуд; намои табиат: **манзараи дилрабои кӯҳистон, манзараи табиат**. 2. *санъ.* жанри санъати тасвирӣ, ки асоси тасвири он табиат – кӯҳ, дашт, марғзор, беша *ва г.* мебошад, пейзаж.

**МАНЗАРАВӢ** منظروی *мансуб ба* **манзара**; **суратҳои манзаравӣ** суратҳое, ки манзараи

табиатро тасвир мекунанд.

**МАНЗАРАНИГОР** منظره‌نگار рассом ё шоире, ки тасвири манзараҳои табиат асоси эҷодиёти ӯро ташкил медиҳад.

**МАНЗАРГАҲ** منظرگه *ниг.* **манзаргоҳ**.

**МАНЗАРГОҲ** منظرگاه *кит.* ҷой ва мақоми хуб барои тамошо.

**МАНЗИЛ** *а.* منزل 1. ҷои фуруд омадан, фуромадгоҳ, истгоҳ. 2. мусофирхона (работ)-е, ки дар масофаи муайяни роҳҳои корвонгузор бино карда мешуд. 3. *гуфт.* қабр, гӯр; **баъд аз тайи чанд манзил, ду манзилро гузошта, дар ин роҳ моҳ аввалин манзил буд**; **манзил ба манзил** аз як истгоҳ ба истгоҳи дигар; **манзили сайру тамошо** ҷои боби сайру тамошо; **манзил гирифтан** а) ҷо гирифтан, ҷойгир шудан; б) ҷои ист қарор додан, маскан гирифтан, маҳалли сукунат ихтиёр кардан; **манзил гузидан** ҷо гирифтан; **манзил додан** ҷо додан, ҷойгир кардан; ҷои ист додан; **манзил кандан** *гуфт.* қабр (гӯр) кандан (*барои майит*); **манзил кардан** а) аз роҳ боз истодан ва фуруд омадан дар ҷое; қарор гирифтан, ҷо гирифтан; б) ҷои иқомат қарор додан, қароргоҳ ихтиёр кардан; зистан дар ҷое; ◊ **манзили ум(м)ед** ҷои расидан ба орзу, хонаи умед; **манзили хомӯшон** қабристон.

**МАНЗИЛА//МАНЗИЛАТ** منزله//منزلت *ниг.* **манзала//манзалат**; **ба манзилаи**… *ниг.* **манзала**.

**МАНЗИЛГАҲ** منزلگه *ниг.* **манзилгоҳ**.

**МАНЗИЛГОҲ** منزلگاه 1. *ниг.* **манзил**; **манзилгоҳи гургону шағолон** бошишгоҳ ва макони гургону шағолон. 2. ҷои истиқомат, маҳалли сукунат, маскан; хона: **сохтмони манзилгоҳ, ҳазор метри мураббаъ манзилгоҳ сохтан, идораи истифодаи манзилгоҳҳо; манзилгоҳи хомӯшон** *ниг.* **манзил(-и хомӯшон)**.

**МАНЗИЛӢ** منزلی *мансуб ба* **манзил**; **шароити манзилӣ** вазъи таъмин будан ба хонаю ҷой.

**МАНЗУМ** *а.* منظوم 1. *кит.* ба назму тартиб дароварда. 2. ба ришта кашидашуда. 3. *маҷ.* ба риштаи назм кашидашуда; сухани мавзун, шеър; *муқоб.* **мансур: асарҳои манзум, достони манзум**.

**МАНЗУМА** *а.* منظومه 1. *муаннаси* **манзум**. 2. асари бо назм гуфташуда, асари калонтарини назм нисбат ба ғазал, қитъа ва монанди инҳо; **манзумаи «Мо зафар хоҳем кард»-и Лоҳутӣ**.

**МАНЗУМАНАВИС** منظومه‌نویس он ки манзума менависад: **шоири манзуманавис**.

**МАНЗУР** منظور 1. дар назар гирифташуда; он чи дар мадди назар аст, чизи мавриди назар. 2. ба чашм намоён, намоён, намудор, падидор, ошкор. 3. *маҷ.* мақбул, писандида, шоиста. 4. *маҷ.* мақсуд, матлуб; мақсад, мурод; **ба чӣ манзур?** бо кадом мақсад?; **манзур будан** а) дар мадди назар будан; б) қадру эътибор доштан, ба назари эътибор гирифтан; писанд омадан; **манзур кардан** аз назари касе гузаронидан; ба касе нишон додан; пешниҳод намудан; **манзур накардан** а) ба касе нишон надодан; б) *гуфт.* писанд накардан, ба назар нагирифтан: писанду манзур накардан; **манзур шудан** а) дида шудан, ба назар намудан; б) *маҷ.* қабул шудан, пазируфта шудан, мавриди писанд қарор гирифтан; **манзури** *касе* **гардидан** а) *ниг.* **манзур шудан**; б) ба касе пешкаш шудан (*барои хондан*); **манзури назар кардан** барои дидан пешкаш кардан, ба намоиш гузоштан.

**МАНИСАК** منیسک *кҳн.* ҷомаи занонаи бепахта, ки аз парча, адрас ва дигар матоъҳои қиматбаҳо дӯхта мешавад.

**МАНИФЕСТ** *лот.* منیفست 1. мурожиатномаи хаттии ҳукумат ба халқ оид ба ягон масъалаи муҳими сиёсӣ. 2. муроҷиатномаи ягон ҳизби сиёсӣ ё созмони ҷамъиятӣ, ки дар он барнома ва назариёти асосӣ баён ёфтааст.

**МАНИШ** منش *кит.* 1. табиат, сиришт. 2. феъл, хӯ, одат. 3. табъи баланд, тинати бузург; бузургӣ.

**МАНӢ I** منی *биол.* нутфа.

**МАНӢ II** منی *ниг.* **манманӣ**.

**МАНКУБ** *а.* منکوب *кит.* 1. накбатзада, бадбахт. 2. манфур, лаънатӣ.

**МАНКУС** *а.* منکوس *кит.* вожгуна, чаппашуда, сарнагун, сарозер.

**МАНКӮҲА** *а.* منکوحه *кит.* зани никоҳӣ, зани ақдбаста, зани қонунӣ.

**МАНҚА** منقه *гуфт.* он ки димоғӣ гап мезанад, он ки аз роҳи бинӣ ҳарф мезанад.

**МАНҚАБАТ** *а.* منقبت *кит.* он чи сабаби ситоиши дигарон ва мояи фахри одам аст,

ши дигарон ва мояи фахри одам аст, фазл, ҳунар.

**МАНҚАЛ** *а.* منقل 1. зарфи даҳонфарохи поядор, ки дар он оташ афрӯхта гарм мешаванд; оташдон.

**МАНҚАЛДОН** منقل‌دان *ниг.* **манқал**.

**МАНҚУЛ** *а.* منقول 1. нақлшуда, гуфташуда, ривоятшуда; **манқул аст**, **ки**… дар ривоятҳо омадааст, ки… 2. нақлшаванда, аз ҷое ба ҷое кӯчондашаванда, интиқолшаванда; **моли манқул(а)** моле, ки аз ҷое ба ҷое бурданаш мумкин аст (*мас., асбобу анҷоми хона*); **моли ғайриманқул(а)** замин, ҳавлӣ, мулк.

**МАНҚУРТ** *фр.* منقورت *нав.* беэътиноикунанда, беҳурматӣ нишондиҳанда (*нисбат ба расму одати худ*); инкоркунанда(-и таърихи худ); он ки мағзаш хушк шуда бошад.

**МАНҚУРТИЯТ** منقورتیت *ниг.* **манқуртӣ**.

**МАНҚУРТӢ** منقورتی *мансуб ба* **манқурт**.

**МАНҚУШ** *а.* منقوش нақшин, нақшдор, мунаққаш: **хонаи манқуш**.

**МАНМАНӢ** منمنی кибр, ғурур, худситоӣ; **манманӣ кардан** худситоӣ кардан, ғуруру такаббур нишон додан.

**МАННОН** *а.* منّان *кит.* бисёр миннатгузоранда, бисёр некикунанда (*сифати Худо*).

**МАННОЪ** منّاع *кит.* сахт манъкунанда; хасис, мумсик.

**МАНОБЕЪ** *а.* منابع *ҷ.* **манбаъ**.

**МАНОЗИЛ** *а.* منازل *ҷ.* **манзил**.

**МАНОҚИБ** *а.* مناقب *кит.* *ҷ.* **манқабат**; таърифу тавсиф, ситоиш; **китобҳои манокиб** китобҳо оид ба сифатҳои шайхони бузург; **дар манокиби**… дар ситоиши…

**МАНОҚИБНАВИС** مناقب‌نویس нависандаи сифатҳои шайхон ва бузургони тасаввуф.

**МАНОҚИБНОМА** مناقب‌نامه ситоишнома.

**МАНОЛ** *а.* منال ҷое, ки аз он нафъе, даромаде ба даст медарояд (*замин, дӯкон, осиё ва г.*); **молу манол** дороии манқул ва ғайриманқул.

**МАНОМ** *а.* منام *кит.* 1. хоб, он чи инсон дар хоб мебинад; хоббинӣ. 2. ҷои хоб, хобгоҳ.

**МАНОМЕТР** *лот.* مانومتر *тех.* *ниг.* **фишорсанҷ**.

**МАНОР** *а.* منار бинои баланди сутунмонанди аз сангу хишт сохташуда (*дар масҷид ва маъбадҳо*), ки роҳи болоравиаш аз дарун аст.

**МАНОРА** *а.* مناره 1. *ниг.* **манор**; **манораи марг** *таър.* манорае, ки гунаҳкорони маҳкум ба қатлро аз болои он ба замин мепартофтанд. 2. бино ё иншооти маноршакле, ки барои посбонӣ, дидбонӣ ва ё бо мақсадҳои дигар аз гил, хишт, санг ё чӯб месозанд, бурҷ; ◊ **манораи дидбонӣ**.

**МАНОРАДОР** مناره‌دار манорадошта, дорои манора; **крани манорадор** *тех.* навъи крани борбардор, ки пояи баланди манорашакл дорад.

**МАНОРӢ** مناری *мансуб ба* **манор**.

**МАНОРШАКЛ** منارشکل ба шакли манор, ба сони манор.

**МАНОС** *а.* مناص *кит.* 1. гурехтан, фирор кардан, гурез. 2. гурезгоҳ, паноҳгоҳ, ҷои фирор.

**МАНОСИБ** *а.* مناصب *ҷ.* **мансаб**.

**МАНОТ** *р.* منات *кҳн.* сикка, танга; пул (*шакли таҳрифшудаи «монета»-и русӣ*); ◊ **маноти эътибор** воситаи ба даст овардани обрӯю эътибор.

**МАНОТИҚ** *а.* مناطق *ҷ.* **минтақа**.

**МАНОФЕЪ** *а.* منافع *ҷ.* **манфиат**.

**МАНСАБ** *а.* منصب рутба ва маъмурияти давлатӣ; рутба, мақом, ҷоҳ; шуғли расмӣ: **мансаби баланд**, **мансаби олӣ**; **мансаб гирифтан**, **мансаб доштан, мансаби муносиб додан**, **лоиқи мансаб будан**, **аз мансаб истифода бурдан**, **аз мансаб дур шудан**, **ба мансаби калон соҳиб шудан**, **ба мансабе сарфароз шудан**; **ба мансабе мансуб шудан** ба мансабе таъйин шудан; **ба мансабе расидан** ба гирифтани мансабе ноил шудан.

**МАНСАБГИРӢ** منصب‌گیری *исми амал аз* **мансаб гирифтан**.

**МАНСАБДОР** منصب‌دار соҳиби мансаби (мақоми) расмӣ дар идораи давлатӣ; он ки рутбаву мақом дорад: **мансабдори давлатӣ, мансабдори гумрук.**

**МАНСАБДӮСТ** منصب‌دوست *ниг.* **мансабпараст**.

**МАНСАБДӮСТӢ** منصب‌دوستی *ниг.* **мансабпарастӣ**.

**МАНСАБӢ** منصبی *мансуб ба* **мансаб**; **маъзули мансабӣ** аз мансаб дур шуда, мансабдори аз кор гирифта.

**МАНСАБПАРАСТ** منصب‌پرست он ки барои ҳифзи мансаби худ ё барои ба дараҷаи болотар баромадан мекӯшад; мансабталош, ҷоҳталаб.

**МАНСАБПАРАСТӢ** منصب‌پرستی мансабпараст будан; амали мансабпараст.

**МАНСАБТАЛОШ** منصب‌تلاش он ки барои ба мансаб расидан мекӯшад.

**МАНСАБТАЛОШӢ** منصب‌تلاشی талош ва ҷидду ҷаҳд барои расидан ба мансаб ё нигаҳдории мансаб.

**МАНСАБҶӮӢ** منصب‌جوئی шуғлу амали мансабҷӯй.

**МАНСАБҶӮЙ** منصب‌جوی он ки ҷӯёи мансаб аст, мансабхоҳ, ҷоҳталаб.

**МАНСУБ** I *а.* منسوب нисбатдода, тааллуқдор, вобаста, дахлдор; **мансуб будан** тааллуқ доштан, марбут будан (*ба касе ё чизе*); **мансубон** хешу ақрабо, хешовандон, наздикон.

**МАНСУБ** II *а.* منصوب 1. насбшуда, нишонда. 2. таъйин шуда, муайяншуда (*ба вазифае*); **мансуб кардан** таъйин кардан (*касеро ба мансабе*); **мансуб шудан** *тарзи мафъулии* **мансуб кардан** таъйин шудан ба ягон мансаб.

**МАНСУБА** I *а.* منسوبه *кит. муаннаси* **мансуб** I.

**МАНСУБА** II منصوبه *кит.* 1. тадбири нозук, тадбири нек. 2. бозии моҳиронаи шоҳмот.

**МАНСУБИЯТ** *а.* منسوبیت нисбат доштан, муносибат доштан, тааллуқ доштан.

**МАНСУР** I *а.* منثور 1. *кит.* ба ришта кашиданашуда (*оид ба* дурру гавҳар); пароканда, парешон. 2. ба наср навишташуда, ғайриманзум: **достони мансур, «Шоҳнома»-и мансур**.

**МАНСУР** II *а.* منصور нусратёфта, ғолиб, фирӯз.

**МАНСУС** *а.* منصوص *кит.* бо далелу ҳуҷҷатҳои қатъӣ исботшуда; он чи бо таҳқиқу тафтиш бо субут расидааст.

**МАНСУХ** *а.* منسوخ нест гардонида, бекор карда, аз эътибор соқит: **мансух кардан** бекор кардан, ботил кардан, аз эътибор соқит кардан; **мансух шудан** *тарзи мафъулии* **мансух кардан**.

**МАНСУҶ** منسوج *кит.* 1. бофта, бофташуда. 2. порчаи матоъ, газвор.

**МАНТИҚ** *а.* منطق 1. *кит.* нутқ, сухан; гуфтор. 2. илм дар бораи қонунҳои тафаккур, хулосабарорӣ ва шаклҳои он; **мантиқи диалектикӣ, мантиқи шаклӣ; мантиқи сухан** (*ё* **нутқ**) мураттабӣ ва муназзамии нутқ, ба таносуби сухан ва фасоҳат ҷавобгӯ будани калом; **гапи аз мантиқ дур** сухани асоси мантиқӣ надошта, гапи бемантиқ; **аз рӯи мантиқ** мувофиқи мантиқ; мувофиқи қонунҳои тафаккур ва хулосабарории оқилона.

**МАНТИҚАН** *а.* منطقاً аз рӯи мантиқ, мувофиқи мантиқ.

**МАНТИҚДОР** منطق‌دار (сухани) аз рӯи мантиқ гуфташуда, (сухани) асоси мантиқӣ дошта.

**МАНТИҚӢ** *а.* منطقی *мансуб ба* **мантиқ**: **зиддияти мантиқӣ, муҳокимаҳои мантиқӣ**; **далели мантиқӣ** сухани аз рӯи мантиқ ва бо ҳукми ақл гуфташуда.

**МАНТИҚУТТАЙР** *а.* منطق‌الطیر 1. сухани (овози) мурғон. 2. номи асари машҳури Шайх Аттор, ки аз нутқ ва гуфтугузори парандагон баҳс мекунад.

**МАНТУ** منتو *хӯр.* номи таоми маъруф, ки гӯштро кӯфта, ба хамири тунук печонда, дар буғ мепазанд.

**МАНУТ** *а.* منوط вобаста, марбут, тааллуқёфта ба чизе: **манут ба... будан**.

**МАНУФАКТУРА** *лот.* منوفکتوره *кҳн., таър.* 1. шакли истеҳсоли сармоядорӣ, ки пеш аз саноати калон вуҷуд дошт ва он ба тақсимоти меҳнати коргарони кироя ва ҳунари дастӣ дар устохонаву коргоҳҳо асос ёфта буд. 2. *ниг.* **газвор**.

**МАНФААТ** *а.* منفعت *ниг.* **манфиат**.

**МАНФАЗ** *а.* منفذ 1. даромадгоҳ, гузаргоҳ. 2. сӯрох; дарича. 3. *маҷ.* даҳони кӯза.

**МАНФИАТ** *а.* منفعت [*аслаш* **манфаат**] нафъ, фоида, суд: **бе ҳеҷ манфиати моддӣ ва маънавӣ**, **манфиат бахшидан**, **манфиат бурдан, манфиат дидан**, **манфиат доштан**, **манфиат овардан**, **манфиат расондан**, **манфиати давлатро мудофиа** (*ё* **муҳофизат) кардан,**

**манфиати давлатро аз манфиати шахсӣ баланд донистан, манфиати худро аз манфиати ҷамъият боло гузоштан, ба манфиати шахсии худ сарф кардан**; **ба манфиати…//барои манфиати**… ба нафъи…; барои беҳбуди…; **аз манфиат холӣ набудан** бе фоида набудан.

**МАНФИАТБАХШ** منفعت‌بخش нафърасонанда, судовар, фоидаовар.

**МАНФИАТДОР** منفعتدار 1. он чи суд ва фоида дорад. 2. он ки аз коре манфиате дар назар дорад: **тараф(ҳо)и манфиатдор, шахси манфиатдор; манфиатдор будан**.

**МАНФИАТНОК** منفعتناک *ниг.* **манфиатдор**.

**МАНФИАТОВАР** منفعت‌آور 1. *ниг.* **манфиатрасон**. 2. фоидаовар, даромаднок.

**МАНФИАТПАРАСТ** منفعت‌پرست он ки дар корҳо манфиати худро дар назар дорад; тамаъкор, муғриз.

**МАНФИАТПАРАСТӢ** منفعت‌پرستی манфиатпараст будан; ғаразнокӣ, тамаъкорӣ.

**МАНФИАТРАСОН** منفعت‌رسان он ки дар коре нафъаш мерасад, нафърасонанда.

**МАНФИАТХОҲ** منفعت‌خواه *ниг.* **манфиатҷӯ(й)**.

**МАНФИАТҶӮӢ** منفعت‌جوئی манфиат ҷустан, аз коре фоида ҷустан.

**МАНФИАТҶӮ(Й)** منفعت‌جو(ی) он ки фақат ба нафъи худ ҳал шудани корро мехоҳад, манфиатдор, муғриз.

**МАНФӢ** منفی он чи рад ва инкори чизеро дарназар дорад, он чи ҳеҷ ҷиҳати мусбат ва эҷобӣ надорад, салбӣ, инкорӣ; *муқоб.* **мусбат**; **таъсири манфӣ** таъсири бад; **ҷавоби манфӣ** ҷавоби рад.

**МАНФУР** *а.* منفور мавриди нафрат воқеъшуда, боиси нафрат, мавриди нафрат; нафратовар; лаин: **душмани манфур, одами манфур, марги манфур**.

**МАНҲАЛ** *а.* منهل *кит.* обхӯра ё чашмаи об дар чарогоҳ, ки чорпо ва мардум аз он об менӯшанд.

**МАНҲАҶ** *а.* منهج *кит.* роҳи рост ва кушод, роҳи васеъ.

**МАНҲИЁТ** *а.* منهیات *кит.* 1. *ҷ.* **манҳӣ//манҳи(й)ят**. 2. корҳо ва чизҳои дар шариат манъшуда.

**МАНҲИ(Й)ЯТ** *а.* منهیهٔ *ниг.* **манҳӣ**.

**МАНҲӢ** *а.* منهی наҳй кардашуда, манъ шуда, боздошта.

**МАНҲУЛ** *а.* منحول *кит.* 1. дурӯғ, бофта. 2. шеъри шахси дигар, ки касе ба худ нисбат додааст, шеъри интиҳолӣ; асари дуздида.

**МАНҲУС** *а.* منحوس 1. ба наҳсӣ монда, наҳс, шум; номуборак. 2. нафратовар, манфур.

**МАНҶАК** منجک *кит.* як навъ найрангбозӣ, ки найрангбозон ба косаи об оҳанпораву сангчаҳо ва монанди инҳоро андохта аз коса берун меҷаҳонанд; найранг.

**МАНҶАЛАК(Ӣ)** منجلق(ی)*гуфт.* зани бадкора, фосиқ.

**МАНҶАНИҚ** *ю.* منجنیق *таър.* олати фалохунмонанде, ки дар ҷангҳои қадим барои андохтани сангу гулӯлаҳо ба тарафи душман ба кор мебурданд.

**МАНҶАНИҚАНДОЗ** منجنیق‌انداز он ки аз манҷаниқ ба тарафи душман санг ва гулӯлаҳои оташ меандохт.

**МАНҶУҚ** *т.* منجوق *кит.* 1. моҳчаи байрақ; нишони тило ё нуқрагин, ки ба нӯги чӯби байрақ устувор мекарданд. 2. *маҷ.* байрақ, парчам.

**МАНША** منشه *гуфт.* низоъ, ҷанҷол (бо касе); **маншаву моҷаро, манша кардан**.

**МАНШАТАЛАБ** منشه‌طلب *гуфт.* арбадаҷӯ, пархошҷӯ; ҷанҷолӣ.

**МАНШАЪ** *а.* منشأ 1. ҷои нашъат, ҷои пайдоиш, мабдаъ. 2. *маҷ.* зодгоҳ, ватан.

**МАНШУР** *а.* منشور 1. нашршуда, интишорёфта, паҳншуда ба теъдоди зиёд. 2. *таър.* фармони подшоҳӣ, ярлиғ дар бораи додани мансаб, рутба *ва г.* 3. номаи имтиёз ва бартарӣ, имтиёзнома.

**МАНЪ** *а.* منع боздоштан аз коре ё чизе, пеши роҳи чизеро гирифтан, пешгирӣ, роҳ надодан; **манъ кардан** боздоштан (*аз коре*), монеъ шудан (*ба коре*).

**МАОБ** I *а.* مآب *кит.* 1. ҷои бозгашт, бозгашт. 2. паноҳгоҳ. 3. *ҷузъи пасини калимаҳои мураккаб ба маъноҳои* дорои…, шабеҳи… *ва г.*:

**ҷалолатмаоб, фарангимаоб, фазилатмаоб** *ва г.*

**МАОБ** II *а.* معاب *кит.* айб, камбудӣ, нуқсон.

**МАОД** *а.* معاد *кит.* 1. ҷои бозгашт; охирин ҷои бозгашт. 2. *д., маҷ.* зиндагии баъди марг; охират.

**МАОДИН** *а.* معادن *ҷ.* **маъдан**.

**МАОЗ** *а.* معاذ *кит.* паноҳгоҳ, маъман.

**МАОЗАЛЛОҲ** *а.* معاذالله *нидо* паноҳ ба Худо!, Худо нигоҳ дорад!

**МАОЛ** *а.* مآل *кит.* 1. ҷои руҷӯъ, марҷаъ, маҳалли бозгашт. 2. оқибати кор, анҷом ва охири кор; натиҷа.

**МАОНИСАРО** معانی‌سرا *кит.* нуктасанҷ, мӯшикоф дар сухан.

**МАОНӢ** *а.* معانی *ҷ.* **маънӣ//маъно**; **илми маонӣ** илме (фанне) буд, ки дар бораи маъноҳои калима (услубшиносӣ) ва санъатҳои бадеиву тарзи баёни фикр баҳс мекард.

**МАОРИФ** I *а.* معارف 1. *ҷ.* **маърифат**. 2. соҳаест, ки маҷмӯи корҳои оид ба таълиму тарбия ва муассисаҳои таълимию тарбиявиро дар бар мегиранд: **вазорати маориф, идораи маориф, шӯъбаи маориф; маорифи сиёсӣ** маҷмӯи корҳои оид ба фаҳмондани сиёсати давлат ва муассисаҳои марбут ба он.

**МАОРИФ** II معاریف *кит., ҷ.* **маъруф**.

**МАОРИФДӮСТ** معارف‌دوست дӯстдор ва тарафдори илму дониш ва маърифат.

**МАОРИФДӮСТӢ** معارف‌دوستی маорифдӯст будан, дӯстдори маърифат будан.

**МАОРИФПАРВАР** معارف‌پرور 1. маорифдӯст. 2. пайрави ҷараёни маорифпарварӣ.

**МАОРИФПАРВАРӢ** معارف‌پروری 1. маорифпарвар будан, маорифдӯст будан; фаъолияти маорифпарварона. 2. *таър.* ҷараёни адабию фарҳангӣ ва иҷтимоию сиёсиест, ки пайравони он дар ҷаҳлу нодонӣ мондани оммаро сабабгори асосии рӯзгори бади халқ ҳисоб мекарданд ва роҳи наҷотро танҳо дар баланд бардоштани сатҳи таълиму тарбия, ҷорӣ кардани адолат *ва г.* медиданд.

**МАОФ//МУОФ** *а.* معاف авфшуда, бахшидашуда, гузашткарда; озод карда; **муоф кардан** озод кардан (*мас., аз пардохти андоз ё ба ҷо овардани хизмати ҳарбӣ*).

**МАОШ** *а.* معاش 1. *кит.* зиндагонӣ, рӯзгузаронӣ. 2. он чи ба василаи он кас рӯз мегузаронад; **маоши зиндагӣ** воситаи рӯзгузаронӣ (*аз қабили* хӯроку пӯшок). 3. музди кор, ки бо он рӯз мегузаронанд; моҳиёна, моҳона: **маоши думоҳа, маоши иловагӣ, маоши муаллимӣ; маош гирифтан, маош додан; таъмини маош** а) ба музди кор таъмин намудан; б) фароҳамоварии васоили зиндагонӣ.

**МАОШХӮР** معاشخور он ки барои иҷрои вазифаи худ музди моҳона мегирад: **котиби маошхӯр**.

**МАР//МАРР I** *а.* مرّ *кит.* 1. шумор, ҳисоб; шумора, адад. 2. воҳиди шумор, ки баробари 100 ҳазор аст, лак. 3. аломатест, ки дар вақти шумурдани чизе дар сари ҳар 50 ё 100 мегузоштанд.

**МАР II** مر ҳиссачаест, ки пеш аз калимаи бо пасоянди –**ро** омада навишта шуда, як навъ маънои таъйин ва таъкидро мефаҳмонад ва гоҳо барои зинати калом истифода мешавад, дар баъзе мавридҳо асосан дар матнҳои классикӣ, дар сурати зикр нашудани «-**ро**» ба ҷои он истифода мегардид: **мар он кас, мармаро**.

**МАРАЗ** *а.* مرض 1. беморӣ, ранҷурӣ, касалӣ. 2. *маҷ.* разил, паст, дун.

**МАРАЗСӮЗ** مرض‌سوز несту нобудкунандаи касалӣ, илоҷкунанда, шифобахш, табобаткунанда.

**МАРАММАТ** *а.* مرمّت *кит.* таъмир, тармим, дуруст кардани бино *ва г.*

**МАРАС** مرس *кит.* ресмон, таноб, расане, ки ба гардани саг, асп *ва г.* мебанданд.

**МАРАФОНӢ** مرفانی **:пойгаи марафонӣ** *варз.* дарозтарин масофаи давидан дар варзиши сабук (42 км 195 м).

**МАРАХША** مرخشه *кҳн.* шум, наҳс.

**МАРБАТ//МАРБИТ** *а.* مربط *кит.* ҷои бастани чорпоён; оғил, тавила.

**МАРБАЪ** *а.* مربع *кит.* ҷои баҳоргузаронӣ; чарогоҳе, ки айёми баҳорро дар он ҷо мегузаронанд.

**МАРБИТ** *а.* مربط *ниг.* **марбат**.

**МАРБУТ** *а.* مربوط рабтдор, вобаста; тааллуқ-

дор, алоқадор; **марбут будан** вобаста будан, алоқаманд будан.

**МАРБУТА** *а.* مربوطه *ниг.* **марбут**; **идораҳои марбута** идораҳои дахлдор.

**МАРВАЗӢ** مروزی *мансуб ба* **Марв**; он ки зодгоҳи ӯ шаҳри бостонии Марв аст, сокин ва муқими шаҳри Марв.

**МАРВАК** مروک *бот.* гиёҳи бисёрсолаест, ки ҳамчун алафи бегона дар киштзору даштҳо мерӯяд ва низ дар баъзе кишварҳо чун гиёҳи шифобахш ва равғани эфирдиҳанда кишт мегардад, мармарак, кампиргулак.

**МАРВӢ** I مروی *ниг.* **марвазӣ**.

**МАРВӢ** II *а.* مروی *кит.* ривоятшуда.

**МАРВОРИД** *ю.* مروارید 1. моддаи сахту сафеди дурахшон, ки дар даруни садаф (гӯшмоҳӣ)-и баҳрӣ ба вуҷуд меояд, дурр, гавҳар. 2. *маҷ.* қатраҳои оби дида, ашк; **гули марворид** *бот.* навъе аз гули ороишӣ.

**МАРВОРИДАК** مرواریدک 1. гули марворид. 2. тути резаи холдори хеле ширин.

**МАРВОРИДКОРӢ** مرواریدکاری асбоби зинатии бо марворидҳо оро дода: **гӯшвораи марворидкорӣ // овезаи марворидкорӣ**.

**МАРГ** مرگ мурииш, мавт, фавт, аҷал; мамот, фано: **марги ногаҳонӣ**, **марги ногузир**, **чанги маргу зиндагонӣ**; **аз чанголи марг раҳоӣ ёфтан, ҷанг бо марги беамон кардан, рӯзи маргаш расидааст; марги бемаҳал** мурдан пеш аз вақти маълум, марги барвақт; **марги муфоҷо(т)** марги ногаҳонӣ; **фариштаи марг** *ниг.* **малакулмавт**; **дар дами марг будан** наздик ба марг будан, дар дами назъ будан; **марг ба**… нест шавад…, барҳам хӯрад…, бимирад…; **бо марг даст ба гиребон шудан** бо марг мубориза бурдан (*барои зинда мондан*); ҷонбозӣ кардан, ҷонро ба хатар андохтан; **дар дами марг будан** дар ҳолати наздик ба мурдан будан; **дил ба марг ниҳодан** маргро ба назар гирифтан; ба мурдан розӣ шудан; **заҳри маргат шавад** сабаби мурдани ту шавад, сари туро хӯрад (*таъбири дашном*); **марги бо дӯстон (ё ёрон) тӯй аст** (*зарб.*) аз сар гузаронидани ҳар фалокат ва нохушӣ ҳамроҳи дӯстон, бо ҷамоат саҳл аст, мурдан бо ёрон ид аст.

**МАРГАНДЕШ** مرگ‌اندیش он ки ба сабабҳои бемори, вазъи равонӣ *ва г.* доимо дар бораи марг фикр мекунад.

**МАРГАНДЕШӢ** مرگ‌اندیشی маргандеш будан, доимо дар фикри марг будан.

**МАРГАРИН** *фр.* مرگرین равғани сунъии ба равғани зард монанд, ки аз омехтаи равғанҳои наботӣ ё ҳайвонӣ тайёр мешавад.

**МАРГБОР** مرگبار *ниг.* **марговар**.

**МАРГВОР** مرگوار чун марг, мисли марг, ба дараҷаи марг.

**МАРГДОРУ** مرگدارو доруи марговар, доруе, ки боиси мурдан мешавад.

**МАРГЗО** مرگزا *ниг.* **маргбор**.

**МАРГИМУШ** مرگموش моддаи химиявии хокистарранги фӯлодгун аст, ки дар доруҳо ва дар техника ба кор меравад.

**МАРГОБА** مرگ‌آبه *маҷ.* майу шаробу арақ ва ҳар навъ машрубот.

**МАРГОВАР** مرگ‌آور 1. он чи бо марг меанҷомад; ҳалокатовар; кушанда: **силоҳи марговар**. 2. *маҷ.* ба нобудшавӣ боисшаванда, ҳалокатовар, хеле бераҳмона: **зарбаи марговар, ҳуҷуми марговар**.

**МАРГОМАРГ** مرگامرگ маргу мири умумӣ бо иллати қаҳтӣ, гуруснагӣ ё сирояти бемориҳои гуногун, мурииш.

**МАРГОМАРГӢ** مرگامرگی саросарӣ шудани маргу мир, чараёни доимӣ гирифтани мурииш.

**МАРГОСО** مرگ‌آسا *маҷ.* ваҳшатноку тарсовар, ҳавлнок, монанди марг.

**МАРГОФАРИН** مرگ‌آفرین *ниг.* **марговар**.

**МАРГПАРАСТӢ** مرگ‌پرستی тавачҷӯҳ ва диққати зиёд додан ба масъалаҳои маргу мир, маргхоҳӣ.

**МАРГХОНӢ** مرگ‌خوانی талабгори марг будан, дар орзуи марг будан.

**МАРҒ** مرغ 1. *бот.* як навъ алафи аҷириқмонанд; алаф; сабзаи худрӯй. 2. *ниг.* **марғзор**.

**МАРҒАЗАН** مرغه‌زن *кит.* гӯристон.

**МАРҒАЗӢ** مرغزی *кит., ниг.* **марвазӣ**.

**МАРҒЗОР** مرغزار сабзазор, чаманзор, алафзор: **марғзори сералаф**, **марғзори канори роҳ**.

**МАРҒЗОРӢ** مرغزاری *мансуб ба* **марғзор**.

**МАРҒУБ** *а.* مرغوب он чи ба он майлу рағбат зоҳир мешавад, мавриди рағбат, писандида; дилкаш; дилхоҳ: **манзараи марғуб, оҳанги марғуб, марғуб будан**; **бӯи марғуб** бӯи дилкашу форам, роиҳаи матбӯъ; **дилбари марғуб** дилбари хушрӯй, маҳбубаи зебо.

**МАРҒУЗ** مرغوز *кит., зоол.* як навъи буз, ки пашми хуб доштааст.

**МАРҒУЗӢ** مرغوزی *кит. марбут ба* **марғуз**; пӯсти бузи марғуз, ки дар қадим либос тайёр мекарданд.

**МАРҒУЗОР** مرغزار *ниг.* **марғзор**.

**МАРҒӮЛА** مرغوله 1. печутобхӯрда; пурпечутоб, ҷингила; мӯи ҳалқа-ҳалқа: **кокули марғӯла, мӯйи марғӯла**. 2. печутоби овоз дар вақти сурудхонӣ.

**МАРҒӮЛАДОР** مرغوله‌دار 1. ҳалқа-ҳалқа, ҷингила: **мӯи марғӯладор**. 2. печутобдор: **овози марғӯладор**.

**МАРҒӮЛАМӮ(Й)** مرغوله‌مو(ی) ҷингиламӯй.

**МАРД** مرد 1. ҷинси наринаи инсон; *муқоб.* **зан**; одам, инсон; **мард бояд, ки ҳаросон нашавад, мушкиле нест, ки осон нашавад** (*зарб.*). 2. шавҳар, шӯй. 3. *маҷ.* росткор, ба қавли худ устувор, содиқ, вафодор; **марди майдон** марди шоистаи майдони корзор; марди шуҷоъ ва ҷасур; **марди мардон** а) марди аз ҳама ҷасур, одами ниҳоят шуҷоъ; б) унвони сардори олуфтаҳои Бухорои кӯҳна. 4. *маҷ.* шуҷоъ, далер, нотарс; *муқоб.* **номард**; **мард будан** далеру собитқадам будан; **мард(он)-и кор** аҳли кор; коргарон; он ки хубу диловарона кор мекунад; **ҳам зани хона, ҳам марди кӯча** зане ки ҳам вазифаи бонуи хонаро хуб адо мекунад ва ҳам мисли мардон машғули кори расмист.

**МАРДАК** مردک 1. *шакли тасғири* **мард**; мардина. 2. шавҳар (*хитоби зан ба шавҳар*).

**МАРДАФКАН** مردافکن 1. он чи ё он ки мардро аз по меғалтонад. 2. *маҷ.* қавӣ, зӯр; паҳлавони пурзӯр; ◊ **шароби мардафкан** шароби қувваи масткунандагиаш зиёд, бодаи қавӣ.

**МАРДБАНДӢ** مردبندی *гуфт.* бо сеҳру ҷоду, дуохонӣ ва роҳҳои дигар боздоштани нерӯи ҷинсии мард, то бо ягон зан издивоҷ карда натавонад, бастани пеши роҳи мард бо сеҳру ҷоду *ва г.*

**МАРДВОР** مردوار монанди мард, чун мард(он), мардона, далерона: **мардвор амал кардан, мардвор ҷангидан**.

**МАРДГИРОН** مردگران *кит.* дар Эрони бостон ҷашне будааст дар панҷ рӯзи охири исфандмоҳ, ки занон метавонистанд ҳар чӣ хоҳанд аз мардон мегирифтанд.

**МАРДИГАРӢ** مردی‌گری 1. мардӣ, мард будан. 2. *ниг.* **мардонагӣ: мардигарӣ нишон додан** марди ҳақиқӣ будани худро нишон додан.

**МАРДИКОР** مردکار 1. муздур, коргари кирояи рӯзбайъ: **бозори мардикор, мардикор гирифтан, мардикор киро кардан**. 3. *ниг.* **мард (мард(он)-и кор**).

**МАРДИКОРГИР** مردکارگیر он ки мардикор киро мекунад.

**МАРДИКОРГИРӢ** مردکارگیری 1. *исми амал аз* **мардикор гирифтан**. 2. сафарбарии маҷбурии аҳолии маҳаллии меҳнатии Осиёи Миёна аз тарафи ҳукумати подшоҳии Русия барои корҳои сиёҳ дар ақибгоҳ (*дар солҳои Ҷанги якуми ҷаҳонӣ*).

**МАРДИКОРӢ** مردکاری 1. муздурӣ, кори рӯзбайъ; мардикор будан: **мардикорӣ кардан**. 2. *ниг.* **мардикоргирӣ**.

**МАРДИНА** مردینه 1. одами ҷинси мард: **хизматгори мардина, меҳмонони мардина**. 2. *маҷ.* шавҳар, шӯй.

**МАРДИСТОН** مردستان 1. ҷои мардон, ҷои пур аз мардон. 2. *маҷ.* ҷои мардонагию шуҷоат нишон додан, маҳалли корнамоӣ.

**МАРДӢ** مردی 1. мард будан; мардонагӣ, далерӣ, шуҷоат. 2. *маҷ.* ҷавонмардӣ, олиҳимматӣ, одамгарӣ; инсофу мурувват. 3. *маҷ.* росткорӣ, устуворию матонат дар қавли худ. 4. *маҷ.* қувваи шаҳвонӣ, қувваи боҳ; **мардӣ кардан** а) мардонагӣ нишон додан, далерӣ кардан; б) устуворию матонат нишон додан, (*дар адои қарз, дар вафо ба аҳди худ…*); **доди мардӣ додан** беҳтарин намунаи далерию шуҷоат нишон додан, мардонагӣ кардан; **қавли мардӣ додан** ваъдаи мардвори вафо ба аҳди худро додан, ваъдаи қатъӣ додан барои иҷрои коре.

**МАРДОЗМО(Й)** (مردآزما(ی)) он чи барои санҷидан ва озмудани касе ба кор меравад.

**МАРДОНА** مردانه 1. чун мардон, чунонки ба мардон месазад; ҷасурона, далерона: **мардона рафтор кардан**. 2. *мансуб ба* **мардон**, он чи марбут ба мардон аст: **кафши мардона, куртаи мардона, либоси мардона, овози ғафси мардона; ҳаммоми мардона, мардона рафтор кардан**.

**МАРДОНАВОР** مردانه‌وار 1. чунон ки лоиқи мардон аст; ҷасурона, бошуҷоат, далерона: **мардонавор кор кардан**. 2. монанди мардон.

**МАРДОНАГӢ** مردانگی мардӣ, далерӣ; устуворӣ, пойдорӣ: **шуҷоат ва мардонагӣ нишон додан**.

**МАРДОНАДӮЗ** مردانه‌دوز он ки пӯшок, пойяфзол ва ашёи дигари мардона медӯзад.

**МАРДОНАПӮШ** مردانه‌پوش хусусияти зане, ки либосҳои мардона ё бо равиши мардон либос мепӯшад.

**МАРДОНАРАВ** مردانه‌رو *маҷ.* дорои рафтори мардон, чун мард рафтор кардан.

**МАРДПИСАНД** مردپسند *гуфт.* ба мард писанд афтодан, мавриди қабули мард қарор гирифтан, *муқоб.* **занписанд**.

**МАРДРАНГ** مردرنگ монанди мард; шуҷоъ, далер.

**МАРДСИФАТ** مردصفت монанди мардон (*оид ба* зан).

**МАРДСОЛОР** مردسالار низом ва ё сохте, ки дар давраҳои бостон дорои низоми падаршоҳӣ будааст, падаршоҳӣ.

**МАРДСОЛОРӢ** مردسالاری шакли сохтори иҷтимоӣ, ки дар он мард дорои қудрат ва тавоноии том будааст, падаршоҳӣ.

**МАРДУД** *а.* مردود рад шуда, рондашуда; лаънатӣ: **душмани мардуд**.

**МАРДУМ** *а.* مردم 1. одамон, одами бисёр; халқ; **мардуми бегона, мардуми бечора, мардуми одӣ, мардуми олам, мардуми тоҷик, гурӯҳи мардум; маҳбуби мардум гаштан, раъйи мардумро гирифтан, аз байни мардум баромадан, дар байни (ё миёни) мардум овоза шудан; мардуми омма** одамони одӣ, мардуми авом; **оммаи мардум** ҳамаи мардум, аксарияти одамон. 2. бошандагони ҷое, аҳолии маҳалле: **мардуми дара, мардуми деҳа, мардуми кӯҳистон; мардуми маҳаллӣ** аҳолии таҳҷоӣ. 3. одамони бегона, дигарон: **духтари мардум, моли мардум, хонаи мардум**; ◊ **мардуми чашм** *ниг.* **мардумак(-и чашм)**.

**МАРДУМАК** مردمک 1. *ниг.* **гавҳарак**. 2; **мардумаки чашм** гавҳараки чашм.

**МАРДУМБЕЗОР** مردم‌بیزار он ки аз одамон нафрат дорад; мардумгурез, одамгурез.

**МАРДУМБЕЗОРӢ** مردم‌بیزاری нафрат доштан нисбат ба одам; **мардумгурезӣ, одамгурезӣ**.

**МАРДУМВАШ** مردم‌وش мардуммонанд, ба сурати одам.

**МАРДУМГАЗО(Й)** (مردم‌گزا(ی)) *ниг.* **мардумозор**.

**МАРДУМГИЁҲ** مردم‌گیاه *ниг.* **меҳргиёҳ**.

**МАРДУМГУРЕЗ** مردم‌گریز он ки аз одамон дур мегардад, бо мардум намеомезад, хилватнишин, одамгурез.

**МАРДУМГУРЕЗӢ** مردم‌گریزی хилватнишинӣ, одамгурезӣ, аз одамон дур гурехтан.

**МАРДУМДАР** مردم‌در 1. он ки ё он чи одам мedарад, дарандаи одамхор. 2. *маҷ.* ваҳшӣ, хунхор.

**МАРДУМДОР** مردم‌دار он ки бо мардум рафтори хуб ва равиши хушоянд дорад, меҳрубон, хушрафтор, хушмуомила.

**МАРДУМДОРӢ** مردم‌داری дорои рафтори хуб бо мардум, бо мардум муомилаи хуб карда тавонистан, мардумдор.

**МАРДУМДӮСТ** مردم‌دوست он ки нисбат ба одамон некхоҳ аст ва одамонро дӯст медорад, мардумнавоз.

**МАРДУМДӮСТӢ** مردم‌دوستی мардумдӯст будан, меҳрубон будан ба одамон, мардумнавозӣ.

**МАРДУМЗОД** مردم‌زاد *ниг.* **мардумзода**.

**МАРДУМЗОДА** مردم‌زاده 1. *кит.* зодаи инсон. 2. *маҷ.* дорои рафтор ва хислатҳои инсонӣ.

**МАРДУМӢ** مردمی 1. доро будан ба сифатҳои неки инсонӣ; одамгарӣ, инсонӣ; мурувват. 2. *нав.* халқӣ: **вакили мардумӣ**.

**МАРДУМКУШ** مردم‌کش одамкуш, қотил.

**МАРДУМКУШӢ** مردم‌کشی одамкушӣ, қотилӣ.

**МАРДУМНАВОЗ** مردم‌نواز хайру эҳсонкунанда ба одамон; навозишкор, меҳрубон.

**МАРДУМНАВОЗӢ** مردم‌نوازی *ниг.* **мардумдӯстӣ**.

**МАРДУМНИШИН** مردم‌نشین ҷое, ки дар он одамон хонаву ҷой карда истиқомат доранд.

**МАРДУМОЗОР** مردم‌آزار он ки одамонро меранҷонад; ситамгар, золим, бераҳм.

**МАРДУМОЗОРӢ** مردم‌آزاری мардумозор будан; ситамгарӣ, бераҳмӣ, золимӣ.

**МАРДУМОМЕЗ** مردم‌آمیز он ки ҳар чи зудтар ба мардум меомезад ва бо одамони гуногун хӯ мегирад; дидадаро, ҳамнишин ва бомуошират.

**МАРДУМОМЕЗӢ** مردم‌آمیزی бо мардум хӯ гирифтан, ҳамнишинӣ, муошират ва муносибати хуб доштан, дидароӣ.

**МАРДУМПИСАНД** مردم‌پسند мавриди қабул ва эътибори мардум қарор гирифтан, писанди одамон будан.

**МАРДУМСИТОНӢ** مردم‌ستانی *кит., маҷ.* мардумдорӣ, таваҷҷӯҳи мардумро ба хушрафторӣ ва меҳрубонӣ ҷалб кардан.

**МАРДУМСОЛОР** مردم‌سالار *с.* ҳокимияте, ки дар он қудрат ба халқу мардум тааллуқ дорад; ҳокимияти демократӣ: **давлати мардумсолор**.

**МАРДУМСОЛОРӢ** مردم‌سالاری *с.* мардумсолор будан, демократӣ.

**МАРДУМСОЛОРОНА** مردم‌سالارانه *с. мансуб ба* **мардумсолорӣ**, аз рӯи равиши мардумсолорӣ.

**МАРДУМСОР** مردم‌سار *маҷ.* дорои рафтор ва кирдори инсонӣ.

**МАРДУМФИРЕБ** مردم‌فریب қаллоб, фиребгар.

**МАРДУМФИРЕБӢ** مردم‌فریبی фиреб додани мардум; қаллобӣ, фиребгарӣ.

**МАРДУМХОР** مردم‌خوار 1. он ки ё он чи, ки хӯрокаш гӯшти одам аст, одамхӯр. 2. *маҷ.* хунхор, ваҳшӣ.

**МАРДУМХӮР** مردم‌خور *ниг.* **мардумхор**.

**МАРДУМХӮРӢ** مردم‌خوری мардумхӯр будан, одамхӯрӣ.

**МАРДУМШИНОС** مردم‌شناس *нав.* мутахассис ва олими мардумшиносӣ, этнограф.

**МАРДУМШИНОСӢ** مردم‌شناسی *нав.* илми ҷомеашиносист, ки таърихи пайдоиши қавмҳо, тарзи зисту зиндагонӣ, урфу одат ва маданияти моддию маънавии онҳоро меомӯзад, этнография.

**МАРЗ** مرز 1. замин; замини киштукори атрофаш вот бардошта. 2. ҳудуди замин; сарҳад. 3. мамлакат, кишвар; **марзу бум** сарзамин, кишвар.

**МАРЗА** مرزه барҷастагӣ, баландии махсус аз хок бардоштаи канори замини кишт, вот, рош; **марза кашидан** атрофи замини киштро бо хок бардошта ҳудуди онро муайян кардан, рош бардоштан.

**МАРЗАҒАН** مرزغن *кит.* 1. *д.* дӯзах, ҷаҳаннам. 2. гӯристон.

**МАРЗАКАШ** مرزه‌کش он ки гирди замини киштро марза мебардорад.

**МАРЗАКАШӢ** مرزه‌کشی марза бардоштани гирдогирди замини кишт.

**МАРЗАНГӮШ** مرزنگوش *бот.* навъи райҳон, ки баргҳояш ба гӯши муш монандӣ дорад.

**МАРЗАНҶӮШ** مرزنجوش *ниг.* **марзангӯш**.

**МАРЗБАНДӢ** مرزبندی 1. тақсимбандӣ ва ҷудо кардани қитъаҳои замин, заминбандӣ. 2. сарҳадбандӣ, муайян кардани ҳадду ҳудуд ва қаламраву доманаи чизе ё коре.

**МАРЗБОН** مرزبان 1. *таър.* сарпосбони сарҳад, сарҳаддор. 2. сарҳадбон.

**МАРЗБОНӢ** مرزبانی амал ва вазифаи марзбон, сарҳадбонӣ.

**МАРЗДОР** مرزدار *ниг.* **марзбон**.

**МАРЗДОРӢ** مرزداری *ниг.* **марзбонӣ**.

**МАРЗӢ** I مرزی *мансуб ба* **марз**; сарҳадӣ.

**МАРЗӢ** II *а.* مرضی *кит.* мавриди ризояту писанд гардида, мақбул, писандида.

**МАРЗНИШИН** مرزنشین он ки дар шаҳрҳо ва ё деҳаҳои сарҳадӣ сокин шудааст, сарҳаднишин.

**МАРЗУБУМ** مرزوبوم маҳалли асосии иқомат, меҳан, ватан.

**МАРЗШИКАН** مرزشکن он ки сарҳади давлатро бе иҷозат убур мекунад, сарҳадшикан.

**МАРЗШИКАНӢ** مرزشکنی *нав.* аз хати сарҳади давлате бе иҷозат ва пинҳонӣ гузаштан, сарҳадшиканӣ.

**МАРИЗ** *а.* مریض бемор, касал, бетоб: **мариз шудан, мариз афтодан**.

**МАРИЗӢ** مریضی беморӣ, касалӣ, бетобӣ.

**МАРКА** *олм.* مرکه 1. коғазчаи хурди чоркунҷаи почта, ки ба рӯи лифофаи мактубҳо часпонида мешавад; коғазчаи ба ин монанди нишондори баъзе идораҳои давлатӣ, ки ҳамчун аломати пардохти музди чизе (*монанди мӯҳрона ва г.*) хизмат мекунад; чунин коғазча бо зикри маблағе, ки собиқ чун аломати пардохти ҳаққи узвияти баъзе ташкилотҳо ба китобча ё варақа мечаспониданд. 2. воҳиди пули Ҷумҳурии Олмон (баробари 100 пфенинг) ва давлати Финляндия (баробари 100 пенни) мебошад.

**МАРКАБ** *а.* مرکب *кит.* 1. ҳайвони саворӣ (*монанди асп, хар, шутур*). 2. хар.

**МАРКАБСАВОР** مرکب‌سوار *ниг.* **харсавор**.

**МАРКАБСАВОРӢ** مرکب‌سواری *ниг.* **харсаворӣ**.

**МАРКАЗ** *а.* مرکز 1. нуқтаи миёнаи доира, ки як пои паргор дар он устувор қарор гирифта, пои дигараш мегардад: **маркази доира**. 2. миёнаҷои ҳар чиз, васат, мобайн: **маркази зилзила**, **маркази коинот, маркази чорраҳа, дар маркази даромадгоҳ.** 3. маҳалле, ки идораҳои мақомоти роҳбарикунанда дар он ҷой гирифтаанд, маркази маъмурӣ: **маркази вилоят, маркази ноҳия**; *маҷ.* пойтахт. 4. ҷои умда ва асосии воқеъ шудан ва инкишофёфтаи чизе ё соҳае: **маркази илм, маркази саноатӣ; маркази савдо** а) шаҳру ноҳия ва умуман минтақае, ки дар он савдову тиҷорат инкишоф ёфтааст; б) *нав.* мағозаи калон, фурӯшгоҳ. 5. *нав.* номи муассисаҳои махсуси начандон калони таҳқиқотӣ ё корхонаҳои дигар: **маркази тадқиқи обу ҳаво, маркази ҳисоббарӣ**; **дар маркази диққат будан (ё истодан)** мавриди таваҷҷӯҳи хос қарор гирифтан; аҳамияти зиёд додани касе ба касе ё чизе.

**МАРКАЗГАРО** مرکزگرا *нав.* пайрави марказгароӣ.

**МАРКАЗГАРОӢ** مرکزگرایی *нав.* ҷараёнест, ки пайравони он ақидаҳои мӯътадили сиёсӣ, яъне дар байни марказиятхоҳону марказиятгурезон ё чапгароёну ростгароён мавқеъ гирифтанро тарафдорӣ мекунанд.

**МАРКАЗГУРЕЗ** مرکزگریز он чи вақти ҳаракат аз нуқтаи маркази доира ба атроф паҳн мегардад; *муқоб.* **марказрав**: **қувваи марказгурез**.

**МАРКАЗИЯТ** *а.* مرکزیت ҷамъ овардан дар як марказ, тобеъ гардонидан ба як марказ; **марказияти истеҳсолот** марказонидани истеҳсолот; **марказият пайдо кардан//марказият ёфтан** мутамарказ шудан, мутамарказонида шудан, дар як ҷо ё дар дасти як шахс ё як гурӯҳ қарор дода шудан(-и идораи давлат).

**МАРКАЗӢ** مرکزی 1. *мансуб ба* **марказ**; **кумитаи марказии ҳизб** *с.* ҳайати олии роҳбарикунандаи интихобӣ дар байни анҷумани ҳизбҳо: **рӯзномаи марказӣ** рӯзномае, ки мақоми бевоситаи ҳизб ё ҳукумат ҳисоб меёбад ва дар пойтахт чоп мешавад; **ситоди марказӣ** дастгоҳи роҳбарикунандаи асосие, ки ситодҳои дигарро муттаҳид мекунад; **ҳукумати марказӣ** ҳукумати дар пойтахт ҷойгиршуда; ҳукумате, ки идораи тамоми кишвар дар дасти ӯст. 2. дар миёнаҷои шаҳру ноҳия, вилоят, давлат, қитъа *ва г.* воқеъгардида: **кӯчаи марказӣ, шаҳри марказии мамлакат, Осиёи Марказӣ**.

**МАРКАЗОНИДАН** مرکزانیدن ба як марказ тобеъ ва вобаста намудан.

**МАРКАЗОНИДАШУДА** مرکزانیده‌شده *сифати феълии замони гузашта аз* **марказонида шудан**; ба як марказ ҷамъ (ё тобеъ) кардашуда.

**МАРКАЗОНӢ** مرکزانی тобеъ гардонидан ба як марказ, ба як марказ вобаста кардан; идора кардан аз як нуқта.

**МАРКАЗРАВ** مرکزرو он чи вақти ҳаракат ба сӯи нуқтаи марказии доира майл мекунад, марказшитоб.

**МАРКАЗШИТОБ** مرکزشتاب *ниг.* **марказрав**.

**МАРКЕТИНГ** *англ.* مرکتینگ *иқт.* 1. тарзи идора ва ташкили истеҳсолот аст, ки ба вуҷуд овардани навъҳои нави маҳсулот ва фурӯши онҳо, омӯхтани талабот ба молҳо ва хизматрасониҳои ба ин вобаста мақсади асосии он мебошад. 2. *нав.* фанни иқтисодиёт, ки масъалаҳои марбут ба истеҳсол ва фурӯши маҳсулотро меомӯзад, бозорёбӣ,

бозоршиносӣ.

**МАРКИЗ** *фр.* مرکز *таър.* унвони дворянҳо (*байни граф ва герсог*) дар чанде аз кишварҳои Аврупои Ғарбӣ.

**МАРКИЗЕТ** *фр.* مرکزیت навъи матои латифу тунуки нахӣ ва абрешимӣ.

**МАРКСИЗМ** *олм.* مرکسیزم таълимоти диалектикии Маркс ва Энгелс дар бораи қонунҳои тараққиёти табиат ва ҷамъият, дар бораи инқилоби оммаҳои зулмдида ва истисморшаванда, дар бораи сотсиализм ва коммунизм.

**МАРКСИСТ** *олм.* مرکسیست пайрави марксизм.

**МАРКСИСТӢ** مرکسیستی *мансуб ба* **марксизм**: **назарияи марксистӣ, ҳизби марксистӣ**.

**МАРҚАД** *а.* مرقد оромгоҳ; гӯрхона, қабр, гӯр.

**МАРҚУМ** *а.* مرقوم *кит.* рақамшуда, навишта; қайдшуда; **марқум аст, ки**… навишта шудааст, ки…

**МАРМАЛОД** *фр.* مرملاد *хӯр.* навъи ширинӣ, ки аз шираи меваҳо, шакар ва нишоста пухта мешавад.

**МАРМАР** *ю.* مرمر санги сахте аз ҷинси сангҳои оҳакӣ, ки нағз сайқал меёбад ва дар меъморӣ ва ҳайкалтарошӣ ба кор меравад: **санги мармар**.

**МАРМАРАК** مرمرک *ниг.* **марвак**.

**МАРМАРИН** مرمرین *ниг.* **мармарӣ**.

**МАРМАРӢ** مرمری *мансуб ба* **мармар**; аз мармар сохташуда: **тахтасанги мармарӣ**.

**МАРМАРМОНАНД** مرمرمانند мисли мармар, мармариасл.

**МАРМАРТАРОШ** مرمرتراش он ки санги мармарро ба шаклҳои гуногун метарошад.

**МАРМАРТАРОШӢ** مرمرتراشی шуғл ва амали мармартарош.

**МАРМАРШАКЛ** مرمرشکل *ниг.* **мармармонанд**.

**МАРМИ(Н)ҶОН** مرمیجان//مرمینجان *бот.* як навъ меваи буттагии сиёҳи хӯрданӣ.

**МАРМУЗ** *а.* مرموز рамздор, рамзнок; **суханҳои мармуз** суханҳои рамзнок.

**МАРОҒА//МАРОҒАТ** *а.* مراغه//مراغت *кит.* ғелиш, ғалтидан; **мароға кардан** ғалтидан, ғелидани ҳайвон ба хок.

**МАРОКИЗ** *а.* مراکز *ҷ.* **марказ**.

**МАРОҚ** *а.* مراق хоҳиш, майл, рағбат; кашиш ба коре; рағбат ва майл ба донистан ва фаҳмидани чизе: **мароқ доштан, мароқ зоҳир кардан** (*ба коре, чизе*), **бо мароқ**(-и зиёд, бузург) **гӯш кардан (нигоҳ кардан, тамошо кардан); ба мароқ овардан** моил кардан, шавқманд гардонидан; **ба мароқ омадан** майлу рағбат пайдо кардан, роғиб шудан.

**МАРОҚАНГЕЗ** مراقانگیز он чи боиси пайдоиши мароқ мегардад, шавқовар; диққатҷалбкунанда.

**МАРОҚНОК** مراقناک *ниг.* **мароқангез**.

**МАРОҚОВАР** مراقآور *ниг.* **мароқангез**.

**МАРОМ** *а.* مرام 1. мурод, матлаб, мақсад. 2. *гуфт.* рафт, ҷараён; равиш; **ба як маром//бо як маром** як зайл; мураттаб, муназзам, як равиш.

**МАРОМНОМА** مرامنامه рисолае, ки дар он маслак ва мақсади ягон ташкилот баён ёфтааст: ойиннома; барнома.

**МАРОРАТ** *а.* مرارت *кит.* 1. талхӣ. 2. *маҷ.* талхкомӣ; азобу машаққат, сахтӣ.

**МАРОСИМ** *а.* مراسم 1. расмҳо, оинҳо, равишҳо (*дар иҷро ва гузаронидани коре*); маърака: **маросими никоҳ, маросими тӯй, маросими дафн, маросимҳои динӣ**. 2. расму тартиби ботантана: **маросими дастбӯсӣ, маросими пурсупос, маросими савганд ёд кардан, маросими эълони фармон**.

**МАРОСИМӢ** مراسمی *мансуб ба* **маросим**; дар маросиме иҷрошаванда: **рақсҳои маросимӣ, сурудҳои маросимӣ**.

**МАРОТИБ(А)** *а.* مراتب//مراتبه *ҷ.* **мартаба** 2.

**МАРОҲИЛ** *а.* مراحل *ҷ.* **марҳала**.

**МАРРА** *а.* مرّه 1. як бор, як карат. 2. ҳисоби охирини (тамомшудаи) ягон бозӣ ё мусобиқа, ки дар аввал муқаррар шудааст; нуқтаи қароршуда, ки расидан ба он бурдани бозӣ ё мусобиқа ҳисоб меёбад; **ба марра расидан** дар бозӣ ё мусобиқа ба ҷой ё пояи муқарраршуда расидан.

**МАРСИЯ** *а.* مرثیه *адш.* шеъре, ки ба марг ва

сӯгвории касе дар баёни сифатҳои неки ӯ эҷод шудааст: **марсия гуфтан, марсия навиштан, марсия хондан**.

**МАРСИЯГӮӢ** مرثیه‌گوئی *ниг.* **марсияхонӣ**.

**МАРСИЯГӮЙ** مرثیه‌گوی *ниг.* **марсияхон**.

**МАРСИЯСАРО(Й)** مرثیه‌سرا(ی) шоире, ки марсия месарояд, марсиягӯй.

**МАРСИЯСАРОӢ** مرثیه‌سرائی марсияхонӣ, сарояндаи ашъори марсиявӣ.

**МАРСИЯХОН** مرثیه‌خوان он ки дар мотами касе навҳагарӣ мекунад; он ки дар марги касе марсия мехонад, қироаткунандаи марсия.

**МАРСИЯХОНӢ** مرثیه‌خوانی *исми амал аз* **марсия хондан**; кор ва шуғли марсияхон.

**МАРСУМ** *а.* مرسوم *кит.* 1. расмшуда. одатшуда; **марсум шудан**, одат шудан. 2. *маҷ.* маош, музди кори моҳона ё рӯзина.

**МАРТ** مرت моҳи сеюми солшумории милодӣ.

**МАРТАБА** *а.* مرتبه 1. рутба, дараҷа, поя; мақом: **мартаба гирифтан, мартаба(-и баланд) ёфтан, мартабаи** *касе* **баланд шудан, соҳиби мартаба шудан**; **ба мартаба расидан** мақому мансаб ба даст овардан. 2. дафъа, бор, карат, маротиба.

**МАРТЕНӢ** مرتینی :**кӯраи мартенӣ** кӯраи махсуси пӯлодгудозӣ, ки бо усули истифодаи дубораи гармии ҳосилшуда кор мекунад.

**МАРТӢ** مرتی *мансуб ба* **март**.

**МАРТУБ** *а.* مرطوب *кит.* рутубатнок, нам.

**МАРФӮЪ** مرفوع *кит.* 1. рифъат додашуда, баланд кардашуда, бардошташуда; баланд, боло. 2. рафъшуда, бартарафшуда, аз миён бардошташуда.

**МАРҲАБО** مرحبا 1. хуш омадӣ: **марҳабо ба диёри зебо**. 2. *нидо* офарин, зиҳӣ; хеле хуб (*калимаи таҳсин*).

**МАРҲАЛА//МАРҲИЛА** *а.* مرحله 1. миқдори муайяни масофаи роҳ, масофае, ки сафаркунанда дар як рӯз тай мекунад. 2. *кит.* ҷои истироҳат дар аснои роҳ, манзилгоҳ, истгоҳ, корвонсарой. 3. лаҳза ё давраи маълуми ягон амалиёт; лаҳза, вахла: **марҳалаи аввали сохтмон, марҳалаи асосии инкишофи насри форсу тоҷик; марҳала ба марҳала** давра ба давра.

**МАРҲАЛАВӢ//МАРҲИЛАВӢ** مرحلوی *мансуб ба* **марҳала** 3; давраеро ташкилкунанда, давравӣ.

**МАРҲАМ** *а.* مرهم доруе, ки ба рӯи захм ва решҳо гузоранд (*барои пазонда кашиданириму фасоди он*): **марҳам молидан (гузоштан, ниҳодан), марҳам тайёр кардан; марҳами ҷон** а) боиси роҳату осоиши ҷон, ороми ҷон; б) маҳбуб, азиз (*одатан дар мурочиат ба фарзандон*); **ба дарди** *касе* **марҳам шудан** дар айни зарурат ҳоҷати касеро баровардан; айни муддаои касе воқеъ шудани чизе, ба ҷони касе дармон шудан.

**МАРҲАМАТ** *а.* مرحمت 1. раҳм, тараҳҳум. 2. меҳрубонӣ, лутф, илтифот. 3. *гуфт.* бифармоед, марҳамат кунед (*дар мавриди даъват ба ҷое ё ба коре гуфта мешавад*); **ба марҳамати…** ба шарофати меҳрубонии…, ба туфайли лутфи…; **марҳамат кардан** лутф кардан, меҳрубонӣ кардан; тараҳҳум намудан; **марҳамат карда** лутфан, аз рӯи лутфу меҳрубонӣ; **марҳамат кунед** бифармоед (*ҳамчун нидои ифодакунандаи хоҳиш ва таоруф гоҳо бо феълҳо ва гоҳо бе онҳо меояд:* **марҳамат кунед, гап занед; марҳамат кунед, ба нон нигоҳ кунед; ба хона марҳамат кунед**.

**МАРҲИЛА** مرحله *ниг.* **марҳала**.

**МАРҲИЛАБАНДӢ** مرحله‌بندی замонбандӣ, гурӯҳбандӣ аз рӯи вақту замон.

**МАРҲИЛАДОР** مرحله‌دار 1. дорои марҳила, дорои замонбандии муайян. 2. нигаҳбони роҳ, ки байни ду манзил воқеъ будааст.

**МАРҲУМ** *а.* مرحوم вафотёфта, мутаваффо, раҳматӣ, шодравон (*аз рӯи эҳтиром ба ҷои номи каси мурда гуфта мешавад*).

**МАРҲУМА** *а.* مرحومه *муаннаси* **марҳум**.

**МАРҲУН** *а.* مرهون *кит.* раҳн кардашуда, ба гарав додашуда, ба гарав монда.

**МАРҶАЪ** *а.* مرجع *кит.* 1. ҷои руҷӯъ, ҷои бозгашт. 2. ҷое ё шахсе, ки бо коре ба ӯ мурочиат мекунанд.

**МАРҶОН** *а.* مرجان 1. ҷонвари баҳрии гиёҳмонанде, ки гала-гала зери харсангҳои зериобӣ пайдо мешавад. 2. моддаи сангшудаи оҳакии сурх, ки аз онҳо ҳосил мешавад ва барои асбоби зинат ва ороиш ба кор меравад: **шаддаи марҷон; ◊ мурғи марҷон** *ниг.*

**мурғ**.

**МАРҶОНӢ** مرجانی *мансуб ба* **марҷон**; **ҷазираи марҷонӣ** ҷазираи аз таҳнишинҳои оҳаки марҷонҳо бавуҷудомада.

**МАРҶУМАК** مرجومک *бот.* наск.

**МАРҶӮЪ** *а.* مرجوع *кит.* 1. руҷӯъшуда. 2. бозгардонидашуда.

**МАРШ** I *фр.* مرش *мус.* асари мусиқии дорои зарбу вазни аниқ, ки ба оҳанги он саф кашида роҳгардӣ мекунанд.

**МАРШ** II *фр.* مرش *ҳ.* фармон барои ба роҳ даромадани сафи аскарон ё варзишгарон: **марш ба пеш!**.

**МАРШАЛ** *фр.* مرشل *ҳ.* 1. рутбаи олии болотар аз генерал. 2. шахсе, ки ба ин рутба сазовор гардидааст.

**МАРШРУТ** *фр.* مرشروت *кҳн.* хати сайр, сайрхат; хатсайр.

**МАСАЛ** *а.* مثل 1. *ниг.* **зарбулмасал**; мақол; **масал шудан** вирди забонҳо гардидани воқеа ё сухане. 2. ривояту ҳикояи манзум ё мансури мӯҷази маҷозӣ ва рамзнок дар мавзӯъҳои ахлоқӣ, тамсил (*мас.*, *ҳикояҳои «Калила ва Димна»*).

**МАСАЛАН** *а.* مثلاً барои мисол, чунончи (*дар мавриди эзоҳи фикри пеш гуфташуда кор фармуда мешавад*).

**МАСАЛНАВИС** مثلنویس нависандаи масал (2); шоир ё нависандае, ки дар жанри масал машҳур аст.

**МАСАРРАТ** *а.* مسرّت сурур, шодӣ, хурсандӣ; **масаррат бахшидан**(-и чизе ба касе) шодком ва хушнуд кардан.

**МАСАРРАТБАХШ** مسرّتبخش шодибахш, фараҳангез: **масарратбахш аст**, **ки**…

**МАСБУҚ** *а.* مسبوق *кит.* пешакӣ огоҳ шуда, огоҳ, бохабар, хабардор: **масбуқ кардан**.

**МАСДАР** *а.* مصدر 1. ҷои судур, маҳалли берун омадани чизе, манбаъ. 2. *грам.* шакли номуайяни феъл.

**МАСДУД** *а.* مسدود дар пешаш сад кашида, баста; **масдуд кардан** банд кардан, бастан (*роҳро*).

**МАСЕҲ//МАСЕҲО** مسیح//مسیحا лақаби Исо, ки паёмбари дини насронист.

**МАСЕҲИЯТ** مسیحیت 1. масеҳӣ будан, насронӣ будан. 2. дини насронӣ, ки Исои Масеҳ асосгузори он аст.

**МАСЕҲӢ** مسیحی пайрави дини насронӣ, исавӣ.

**МАСЕҲО** مسیحا *ниг.* **масеҳ**.

**МАСЕҲОДАМ** مسیحادم *ниг.* **масеҳонафас**.

**МАСЕҲОНАФАС** مسیحانفس он ки нафасаш гӯё мисли нафаси Исои Масеҳ ҷонбахшу зиндакунанда аст.

**МАСИР** *а.* مسیر *кит.* 1. ҷои сайругашт, сайргоҳ. 2. роҳи рафт, маҷро; хати сайр: **масири ҳаракат**.

**МАСКА** مسکه равғани қаймоқӣ, равғане, ки аз шир бо ёрии гуппӣ ва чархчӯб мегиранд, равғани зард.

**МАСКАВӢ** *р.* مسکوی 1. *мансуб ба* **Маскав** (Москва). 2. сокин ва муқими шаҳри Маскав.

**МАСКАН** *а.* مسکن маҳалли сукунат, ҷои иқомат, бошишгоҳ, хона: **маскан гирифтан** дар ҷое сокин шудан, иқомат кардан; **маскан доштан** дар ҷое муқим будан; макон доштан.

**МАСКАНАТ** *а.* مسکنت *кит.* мискинӣ, нодорӣ, бечорагӣ, камбағалӣ.

**МАСКАРАД** *фр.* مسکرد базме, ки ба он ниқоб пӯшида бо тағйири либос меоянд.

**МАСКУК** *а.* مسکوک сикказада.

**МАСКУН** *а.* مسکون маскангирифта, сокин дар ҷое, ҷойгирифта; **рубъи маскун** чоряки рӯи Замин, ки маҳалли сукунати одам ва ҳайвонот мебошад; қисми хушкии кураи Замин.

**МАСҚУЛ** *а.* مصقول сайқалдода; ҷилодор.

**МАСЛАК** *а.* مسلک 1. роҳ, тариқ; мазҳаб; **маслаки ишқ** роҳи ишқ; ишқварзӣ. 2. роҳ ва мақсади сиёсию иҷтимоӣ; маром, мақсад; ғоя, мафкура.

**МАСЛАКГУМКАРДА** مسلکگمکرده рӯгардонида аз марому маслаки худ, хиёнаткарда ба ақидаҳои сиёсию иҷтимоии худ, муртад.

**МАСЛАКФУРӮШ** مسلکفروش *ниг.* **маслакгумкарда**.

**МАСЛАХ** *а.* مسلخ ҷои куштан ва пӯст кардани

гову гӯсфанд *ва г.*, саллоххона, кушишхона.

**МАСЛИҲАТ** *а.* مصلحت 1. он чи барои пешрафту хайру нафъи коре ё касе изҳор карда мешавад, салоҳи кор; гуфтугузори хайрандешона дар атрофи ягон масъала, машварат; **маслиҳат ин аст, ки...** салоҳи кор ин аст, ки...; **маслиҳат нест** салоҳ нест, дуруст нест. 2. фикру мулоҳизаи донандаи коре ё мутахассиси соҳае дар бораи коре ё чизе: **маслиҳати пухта, маслиҳати судманд, маслиҳати хуб, маслиҳати ҷузъӣ; маслиҳати** *касеро* **қабул кардан, маслиҳати тиббӣ додан, маслиҳати тӯйро кардан**; **бо маслиҳати**... а) бо салоҳдиди..., фикру раъйи касеро оид ба коре гирифта; **маслиҳат гирифтан** дар бораи дурустӣ ё нодурустии коре фикру ақидаи касеро пурсидану шунидан; **маслиҳати** *касеро* **гирифтан** аз рӯи савобдиди касе кор кардан, маслиҳати касеро қабул кардан; **маслиҳат додан** *ба касе* а) салоҳу суди касеро нишон додан; роҳи ҳалли масъалаеро нишон додан; роҳи дурусти кореро пешниҳод кардан; б) кореро ба касе тавсия додан; **маслиҳат кардан** дар бораи коре фикри касеро пурсидан, машварат кардан; **маслиҳат пурсидан** фикри касеро дар бораи коре гирифтан, машварат кардан бо касе; **ба маслиҳат даромадан** а) маслиҳат доданро оғоз кардан, ба маслиҳатдиҳӣ сар кардан; б) ба сухани касе амал кардан, аз рӯи нишондоди касе кор кардан; **оши маслиҳат** маросиме, ки пеш аз тӯй барои маслиҳатпурсӣ барпо мешавад ва меҳмононро бо оши палав зиёфат мекунанд, маслиҳатошӣ; **маслиҳатро дар як ҷо мондан** ба дурустии фикре муттафиқ шудан, ба фикру раъйи якдигар розӣ шудан, маслиҳати кореро пазондан; **ҳар касе маслиҳати хеш накӯ медонад** (*мақ.*) ҳар кас салоҳи кори худ ё манфиати худро беҳтар медонад.

**МАСЛИҲАТАНДЕШ** مصلحت‌اندیش таҷрибанок, доно.

**МАСЛИҲАТБИН** مصلحت‌بین он ки маслиҳат медиҳад, мушовир.

**МАСЛИҲАТГАР** مصلحتگر маслиҳатдиҳанда, хайрияти кореро нишондиҳанда.

**МАСЛИҲАТГИРӢ** مصلحت‌گیری *исми амал аз* **маслиҳат гирифтан**; машварат.

**МАСЛИҲАТГУЗОР** مصلحت‌گذار *ниг.* **маслиҳатгар**.

**МАСЛИҲАТГӮ(Й)** مصلحت‌گو//مصلحت‌گوی *ниг.* **маслиҳатгар**.

**МАСЛИҲАТДИД** مصلحت‌دید *кит.* он чи ба назар хайру салоҳ менамояд; салоҳдид, савобдид.

**МАСЛИҲАТДИҲАНДА** مصلحت‌دهنده он ки ба касе салоҳи кори ӯро нишон медиҳад, маслиҳатгар, маслиҳатдеҳ.

**МАСЛИҲАТӢ** مصلحتی 1. *мансуб ба* **маслиҳат**. 2. дорои ҳуқуқи иштирок кардан дар муҳокимаҳо (*бидуни ҳаққи раъйдиҳӣ*): **намоянда бо раъйи маслиҳатӣ, овоз (*ё* раъй)-и маслиҳатӣ доштан**.

**МАСЛИҲАТОМЕЗ** مصلحت‌آمیز 1. фикр ва сухани хайрхоҳона, фикр аз рӯи хайрхоҳӣ: **дурӯғи маслиҳатомез, таклифи маслиҳатомез**. 2. ба таври маслиҳат, ба тариқи машварат, маслиҳатомезона: **маслиҳатомез гуфтан**.

**МАСЛИҲАТОМЕЗОНА** مصلحت‌آمیزانه ба тарзи маслиҳат, ба тариқи машварат, бо маслиҳат, бо машварат.

**МАСЛИҲАТОШӢ** مصلحت‌آشی *ниг.* **маслиҳат (оши маслиҳат)**.

**МАСЛИҲАТХОНА** مصلحت‌خانه ҷой ва маҳалли додани маслиҳат: **маслиҳатхонаи ҳуқуқӣ**.

**МАСЛИҲАТХОҲ** مصلحت‌خواه он ки барои маслиҳат ба касе муроҷиат мекунад; ба машварат мӯҳтоҷ.

**МАСЛИҲАТХОҲӢ** مصلحت‌خواهی *исми амал аз* **маслиҳат хостан**.

**МАСЛИҲАТЧӢ** مصلحت‌چی *ниг.* **маслиҳатгар**.

**МАСЛИҲАТШУНАВ** مصلحت‌شنو он ки фикру раъйи касеро ба эътибор мегирад, он ки маслиҳатро қабул мекунад.

**МАСЛУБ** I *а.* مسلوب *кит.* дуздида, рабуда.

**МАСЛУБ** II *а.* مصلوب *кит.* ба дор овехташуда.

**МАСЛУК** *а.* مسلوک *кит.* ҷоришуда, маъмул; **маслук доштан** ҷорӣ намудан, маъмул гардонидан.

**МАСЛУҚ** *а.* مسلوق *гуфт. аслаш* **маслух** 2.

**МАСЛУХ** I *а.* مسلوخ 1. ҳайвони сарбурида ва пӯстканда. 2. *гуфт.* чорпои лоғари аз кор баромада: **хари маслух**; **маъюбу маслух** бе дасту по, иллатдор ва корношоям.

**МАСМУМ** *а.* مسموم *кит.* самдор, заҳролуд; заҳрнок; **масмум шудан** заҳролуд шудан.

**МАСМӮЪ** *а.* مسموع шунида, ба гӯш расида; **масмӯи** *касе* **шудан** ба гӯши касе расидан, ба самъи касе расидан.

**МАСНАВИХОН** مثنوی‌خوان он ки «Маснавии маънавӣ»–и Мавлоно Ҷалолиддини Румиро бо оҳанги хуш мехонад.

**МАСНАВӢ** مثنوی 1. *адш.* манзумаи нисбатан калонҳаҷме, ки мисраъҳои ҳар як байти он ҳамқофия аст. 2. асари манзуми шоир ва мутафаккири машҳури тоҷику форс Мавлоно Ҷалолиддини Балхии Румӣ (а. XIII), ки номи пурааш «Маснавии маънавӣ»-ст.

**МАСНАВИХОНӢ** مثنوی‌خوانی 1. амал ва кори маснавихон. 2. ҷараёни амали маснавихонӣ.

**МАСНАД** مسند 1. ҷойгоҳ, нишастангоҳ; такягоҳ, поя. 2. тахт, авранг. 3. *маҷ.* мансаби калон, мақом, мартаба, рутба: **маснади вазирӣ** *ё* **вазорат, маснади раисӣ**.

**МАСНАДНИШИН** مسندنشین 1. тахтнишин; подшоҳ. 2. соҳиби мансаб ва мақоми олӣ, мансабдори калон.

**МАСНАДНИШИНӢ** مسندنشینی тахтнишинӣ, сардорӣ, подшоҳӣ, ҳокимӣ, роҳбарӣ.

**МАСНУОТ** *а.* مصنوعات 1. *ҷ.* **маснӯъ**. 2. молҳои саноатӣ, маҳсулоти косибон (ҳунармандон): **маснуоти биринҷӣ, маснуоти заргарӣ**.

**МАСНӮӢ** مصنوعی сунъӣ, сохта: **гули маснӯӣ**.

**МАСНӮЪ** مصنوع сохта, эҷодкарда; эҷод, офарида; **радифи маснӯи Замин** *ниг.* **радиф**.

**МАСО(Ъ)** *а.* مسا//مساء *кит.* шом, бегоҳӣ: **масову сабоҳ** шом ва субҳ, шому саҳар.

**МАСОБА** مثابه *кит.* дараҷа, андоза; **ба масобаи**… ба дараҷаи…; ба монанди…, монанди…

**МАСОИБ** *а.* مصائب *ҷ.* **мусибат**.

**МАСОИЛ** *а.* مسائل *ҷ.* **масъала**.

**МАСОКИН** I *а.* مساکن *ҷ.* **маскан**.

**МАСОКИН** II *а.* مساکین *ҷ.* **мискин**.

**МАСОЛЕҲ** I *а.* مصالح *ҷ.* **маслиҳат**.

**МАСОЛЕҲ** II مصالح маҷмӯи чизҳое, ки барои сохтани чизе даркор аст, мавод; ◊ **масолеҳи бинокорӣ**; **масолеҳи ош** он чи барои пухтани оши палав, аз қабили биринҷ, равған, гӯшт *ва г.*, лозим аст.

**МАСОЛЕҲСАНҶӢ** مصالح‌سنجی *нав.* санҷиши масолеҳи бинокорӣ ва дигар маснуот дар озмоишгоҳ барои сахтию мустаҳкамӣ *ва г.*

**МАСОЛЕҲШИНОСӢ** مصالح‌شناسی *нав.* илм дар бораи масолеҳу маводи ягон соҳаи истеҳсолот ва табиат: **масолеҳшиносии кайҳонӣ**.

**МАСОЛИК** *а.* مسالک *ҷ.* **маслак**.

**МАСОМ** *а.* مسام сӯрохҳои хеле майдаи пӯсти бадан, ки арақро аз бадан мебарорад.

**МАСОНА** *а.* مثانه *биол.* пешобдон дар бадани инсон ва ҳайвонот, шошадон, мезадон: **санги масона** моддаҳои сангчамонанде, ки дар пешобдон пайдо мешаванд ва боиси дардмандӣ мегарданд.

**МАСОРИФ** مصارف *ҷ.* **масриф//масраф**.

**МАСОФ** *а.* مصاف 1. ҷои сафоройӣ; майдони ҷанг. 2. ҷанг, муҳориба (*шакли танҳояш* – **масаф(ф)** *дар истеъмол нест*); **масоф кардан** ҷанг кардан.

**МАСОФА//МАСОФАТ** *а.* مسافه//مسافت фосилаи байни ду ҷой, дурии роҳ; дурӣ, тӯл: **масофаи мобайни Моҳ ва Замин, дар масофаи даҳҳо километр**; **масофа доштан, масофа дур набудан, масофаро риоя кардан, масофаро тай намудан**.

**МАСОФАСАНҶ** مسافه‌سنج асбоб барои напаймуда муайян кардани фосилаи байни бинанда ва ягон чиз.

**МАСОФГОҲ** مصافگاه *кит.* майдони ҷанг, набардгоҳ.

**МАСОФОЗМУДА** مصاف‌آزموده *кит.* ҷангозмуда, ҷанговари ботаҷриба.

**МАСОҲА(Т)** *а.* مساحه//مساحت 1. мисоҳат, паймоиш, андозагирии замин; андозаи қаду бари замин, миқдори сатҳи ягон қитъаи замин; **масоҳат кардан** чен кардани замин. 2. соҳат, сатҳ; майдон: **масоҳати истиқоматӣ, дар масоҳати даҳ гектар.**

**МАСОҶИД** *а.* مساجد *ҷ.* **масҷид**.

**МАСРАФ//МАСРИФ** *а.* مصرف 1. он чи сарфу харҷ мешавад; ҷои сарфу харҷ кардани чизе;

**ба масраф расондан** чизеро ба ҷои даркорихарҷ кардан. 2. сарф, истифода, бараӣ; **масраф кардан** сарф кардан, харҷ кардан; истифода бурдани чизе барои коре; **масраф шудан** ба масраф расидан, сарф шудан, харҷ шудан; истифода бурдан.

**МАСРУР** *а.* مسرور шодмон, шод, хурсанд, хушвақт: **масрур будан, масрур кардан, масрур шудан (гардидан)**.

**МАСРУРОНА** مسرورانه бо шодӣ, бо нишот; хушнудона, хурсандона: **хандаҳои масрурона ба гӯш расидан, чашмони шаҳлояш масрурона медурахшиданд**.

**МАСРУФ** *а.* مصروف *кит.* 1. сарфшуда, харҷшуда; бакоррафта, истифодашуда. 2. *грам.* тасрифӣ, тасрифшаванда.

**МАСРУФИЯТ** *а.* مصروفيت 1. сарф, истеъмол. 2. масрафсозӣ, харҷ кардан; **сандуқи масруфият** сандуқи истеъмолот. 3. *гуфт.* банд будан, ба коре андармон будан.

**МАСРӮЪ** *а.* مصروع *тиб.* он ки мубталои бемории саръ аст, саръзада.

**МАССОҲ** *а.* مساح *кит.* он ки ба андозагирии замин машғул аст, он ки масоҳатеро чен мекунад.

**МАСТ** مست 1. он ки шароби бисёр нӯшида, аз ҳолати табиӣ баромада, ҳолати бехудӣ пайдо кардааст; *муқоб.* **ҳушёр**; **девона гурез, ки маст омад** (*зарб.*). 2. *маҷ.* касе, ки ба сабаби доштани молу давлат ё мансаб бисёр мағрур шудааст ва аз худ рафтааст: **мастидавлат, масти мансаб**. 3. чорпое, ки аз серӣ болида ва саркаш шудааст: **аспи маст, шутури маст; маст кардан** а) ба ҳолати беҳушӣ овардан(-и машрубот); б) аз худ равондан, мағрур кардан(-и молу мансаб ва *г.*); **маст шудан** а) май нӯшида беҳуш шудан; б) *маҷ.* аз худ рафтан, мағрур шудан; ◊ **масти аласт** а) *кит.* масти азалӣ, ҳамеша маст; б) *гуфт.* сахт маст, масти гузаро, масти лояъқил; **чашми маст** чашми пурхумор, чашми пурнозу дилфиреб; **масти хоб будан** дар хоби сахт будан.

**МАСТАБА** *а.* مصطبه *кит.* 1. ҷои аз замин баландтар бардошташуда дар дарун ё беруни хона барои нишаст, суфа. 2. *таър.* оромгоҳ, мақбара дар Мисри Қадим. 3. майхона, майкада.

**МАСТАК** I مستک *шакли тасғир ва навозишии* **маст**; андак маст, сархуш.

**МАСТАК** II مستک *гуфт.* кабки мода; *муқоб.* **наркабк**.

**МАСТВОР** مست‌وار чун маст, маст барин.

**МАСТИГАРӢ** مستيگرى аз андоза зиёд ва доимо мастӣ карда гаштани кас.

**МАСТӢ** مستى 1. ҳолати одами боданӯшида, ҳолати бехудӣ ва беҳушӣ дар натиҷаи зиёд нӯшидани май, сукр. 2. боданӯшӣ, арақхӯрӣ, майпарастӣ; **мастӣ кардан** боданӯшӣ кардан: бода нӯшида арбада кардан; **мастӣ ба пастӣ мебарад** *мақ.* оқибати майпарастӣ забунию расвоист.

**МАСТКУНАНДА** مست‌كننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **маст кардан**; нашъабахшанда, хуморбахшанда: **нӯшокии масткунанда, ҳавои масткунанда**.

**МАСТОБА** مستابه *ниг.* **мостоба**.

**МАСТОМАСТ** مستامست дар ҳолати мастӣ, мастона.

**МАСТОНА** مستانه 1. *мансуб ба* **маст;** хоси мастон аз рӯи мастӣ: **гиряи мастона, хандаи мастона, якравии мастона**. 2. дар ҳолати мастӣ; мастҳо барин, маствор: **мастона наъра кашидан, мастона подарҳаво сухан рондан.**

**МАСТУР** *а.* مستور 1. пӯшида, дар парда; **рози мастур** рози пӯшида, сирри ниҳонӣ. 2. *маҷ.* покдоман, боиффат.

**МАСТУРА** *а.* مستوره 1. *муаннаси* **мастур**. 2. *маҷ.* духтар.

**МАСТУРӢ** مستورى мастур будан, пӯшида будан; дар парда будан, дар ҳиҷоб будан(-и зан).

**МАСУБАТ** *а.* مثوبت *кит.* подоши нек, музди некӣ, сазои некӣ.

**МАСУН** *а.* مصون нигаҳдоришуда, эмин гардонида аз ҳар гуна тааррuз ва дастдарозӣ.

**МАСУНИЯТ** *а.* مصونيت 1. масун будан, дахлнопазирӣ; **ҳуқуқи масуният** ҳуқуқи дахлнопазирӣ ва имтиёзҳое, ки ба дипломатҳои хориҷӣ, вакилони парламентҳо *ва г.* дода мешавад. 2. *тиб., биол.* қобилияти муқобилият карда тавонистани бадан ба бемориҳои сирояткунанда, микробҳо ва ди-

гар омилҳои касалиовар, иммунитет: **аломати (беморӣ) норасоии муҳассали масуният [СПИД]**.

**МАСУНИЯТШИНОСӢ** مصونیت‌شناسی илм дар бораи муқобилияти бадан ба бемориҳо ва дигар омилҳои бемориовар.

**МАСХ** *а.* مسخ *кит.* 1. дигаргун кардани рӯй; ба шакли бад даровардани афту андом. 2. *д.* аз рӯи ривоятҳо сездаҳ нафар марду занро Худо барои афъоли бадашон ба шакли ҳайвонот даровардааст (*аз қабили* ғоратгареро ба шакли сусмор, дуздеро – ба рӯбоҳ, он ки савганди дурӯғ мехӯрд – ба фохта *ва г.*).

**МАСХАРА** *а.* مسخره 1. тамасхур, ришханд, мазоҳ, шӯхӣ; **масхараи** *чизе*; **масхара доштан//масхара кардан** мавриди мазоҳ ва ришханд қарор додан касе (ё чизе)-ро, ришханд кардан, мазоҳ кардан; **масхара шудан** мавриди хандахариш ва ришханд гардидан. 2. масхарабоз.

**МАСХАРАБОЗ** مسخره‌باز он ки бо гап ё бо ягон амали худ дигаронро хушвақт мекунад ва механдонад, ширинкор, мазоҳкор: **масхарабози сирк**.

**МАСХАРАБОЗӢ** مسخره‌بازی 1. масхарабоз будан; шуғли масхарабоз; ҳазлу мазоҳ, шӯхӣ, писхандзанӣ, мазоҳ ба чизе. 2. як соҳаи санъати театрӣ ва сирк, ки ҳунарпешаҳои он ширинкорию аскиягӯӣ, ҳазлу мазоҳ, тақлидкории ҳаҷвӣ ва намоишҳо нишон медиҳанд, ширинкорӣ; **масхарабозӣ кардан** а) ҳазлу мазоҳ кардан, шӯхӣ кардан; б) бо шуғли масхарабоз машғул шудан, ширинкорӣ кардан, саҳнаҳои ҳаҷвӣ намоиш додан.

**МАСХАРАГӢ** مسخرگی 1. масхара шудан, мавриди хандахариш қарор гирифтан. 2. масхарабозӣ, кори хандахариш, расвоӣ.

**МАСХАРАОМЕЗ** مسخره‌آمیز хандаомез, тамасхуромез: **хандаи масхараомез**, **бо оҳанги масхараомез гуфтан**.

**МАСХАРАОМЕЗОНА** مسخره‌آمیزانه 1. *ниг.* **масхараомез**. 2. аз рӯи масхара, ришханд зада: **масхараомезона нигоҳ кардан**.

**МАСҲ** *а.* مسح 1. молидани дасти тар ба сару по (*дар вақти таҳорат*). 2. молидан бо даст, молиш, моломоли бадан, дастмол, молишгарӣ, молишкорӣ (*чун яке аз усули муолиҷа ва пешгирии бемориҳо*).

**МАСҲГАР** مسحگر он ки мутахассиси молиши бадан аст; молишгар (*дар ҳаммом*).

**МАСҲИДӮЗ** مسحی‌دوز устое, ки масҳӣ медӯзад.

**МАСҲИДӮЗӢ** مسحی‌دوزی касбу шуғли масҳидӯз.

**МАСҲИФУРӮШ** مسحی‌فروش фурӯшандаи масҳӣ.

**МАСҲИФУРӮШӢ** مسحی‌فروشی шуғли масҳифурӯшӣ, масҳӣ фурӯхтан.

**МАСҲӢ** مسحی пойафзори соқдарози тагтунук ва бепошна, ки бо кафш ё калӯш мепӯшанд: **кафшу масҳӣ**.

**МАСҶИД** *а.* مسجد ҷои намозхонии мусулмонон, ибодатгоҳи мусулмонон: **масҷиди калон, масҷиди одина, масҷиди ҷомеъ, мактаби назди масҷиди гузар**.

**МАСҶУД** *а.* مسجود *кит.* он ки ба вай саҷда мекунанд, мавриди парастиш.

**МАСЪАЛА** *а.* مسئله 1. қазийя ва матлабе, ки омӯхтан ва ҳал карданро талаб мекунад, мавзӯи ҳалталаб, мушкила. 2. мавзӯе, ки мавриди баҳсу музокира аст, мабҳас; матлаб; гап: **масъалаи муҳим, масъалаи мушкил; масъаларо муҳокима кардан, ба умқи масъала расидан, дар болои масъалае баҳсу мунозира кардан**. 3. супориш, вазифае, ки барои ҳал кардан ба талабаю донишҷӯён дода мешавад: **масъалаи ҳисоб, масъалаи риёзиёт, масъалаи душвор, ҳалли масъала, масъаларо ҳал кардан**; **масъалаи асосӣ** мавзӯи асосии баҳсӣ: **масъалаи миллӣ** маҷмӯи муносибатҳое (*аз қабили* сиёсӣ, иқтисодӣ, ҳуқуқӣ *ва г.*), ки дар байни гурӯҳҳои миллӣ, халқият ва миллатҳои сохти муайяни ҷамъиятию иқтисодӣ мавҷуд аст; **масъалаи оилавӣ** кору шароити марбут ба оила; **масъалаи рӯзномаи маҷлис (ҷаласа)** мавзӯи мавриди баҳсу музокираи аҳли ҷаласа; **дар масъалаи**… оид ба мавзӯи…, дар мавзӯи…; **масъала гузоштан // масъала мондан** мавзӯеро барои ҳаллу фасл ба миён ниҳодан; **масъалаеро дар пеши** *касе* **мондан, масъаларо қатъӣ мондан**; **масъала равшан шудан** а) мавзӯи баҳс возеҳ шудан; б) гиреҳҳои мушкилот кушода шудан; **масъалаеро тамом намудан** баҳсро дар бораи чизе ба итмом расонидан; **масъаларо кӯндаланг**

**мондан** масъаларо қатъӣ мондан, ҳалли қатъии мавзӯи баҳсро талаб кардан; **масъаларо пазондан** а) масъалаеро бо касе ҳал кардан, дар ҳалли масъалае ба як қарор омадан; б) касеро ба чизе розӣ кунондан; **масъала ранги дигар гирифтан** тағйир ёфтани мавзӯъ, дигаргун шудани мавзӯи баҳс; **масъаларо яктарафа кардан** дар коре ба як қарор омадан; баҳсу мунозираро дар мавзӯе хотима додан.

**МАСЪАЛАГУЗОРӢ** مسئله‌گزاری *исми амал аз* **масъала гузоштан**; барои ҷалби таваҷҷӯҳи умум ба миён ниҳодани мавзӯи гузориши масъала.

**МАСЪАЛАДОР** مسئله‌دار дорои нукта ё мушкилоти муайян, коре, ки ҳал кардани он баррасӣ мехоҳад.

**МАСЪАЛАЗО** مسئله‌زا масъаласоз, эҷодкунандаи мушкилот.

**МАСЪАЛАОМӮЗ** مسئله‌آموز омӯзанда, таълимдиҳанда.

**МАСЪАЛАСОЗ** مسئله‌ساز эҷодкунандаи мушкилот, мушкилсоз.

**МАСЪАЛАТАЛОШӢ** مسئله‌تلاشی кашмакаш кардан дар кор ё қазийяе.

**МАСЪУД** *а.* مسعود саодатманд, хушбахт; **соати масъуд** соати саъд, соати нек; вақти мусоид; **толеи масъуд** бахту иқболи нек.

**МАСЪУЛ** مسئول он ки ба иҷрои коре ӯҳдадор аст ва неку бади он аз вай пурсида мешавад, ҷавобгари коре; **корманди масъул** он ки вазифаи масъулиятноке ба ӯҳда дорад; **котиби масъул** *ниг.* **котиб; масъули коре будан** мутасаддии коре будан.

**МАСЪУЛИЯТ** *а.* مسئولیت ҷавобгарӣ, масъул будан барои коре; **аз масъулият гурехтан** кореро карда аз ҷавобгарии он гардан тофтан; кори масъулиятнокро ба зимма нагирифтан; **ба масъулият кашидан** *касеро* ҷавобгар кардан.

**МАСЪУЛИЯТНОК** مسئولیت‌ناک ҷавобгарӣ талабкунанда; хеле муҳим ва ҷиддӣ: **вазифаи масъулиятнок, кори масъулиятнок, давраи масъулиятнок**.

**МАСЪУЛИЯТНОКӢ** مسئولیت‌ناکی ҳисси масъулият, эҳсоси ҷавобгарии коре, чизе.

**МАСЪУЛИЯТШИНОС** مسئولیت‌شناس он ки масъул будани кореро дарк мекунад; ҷавобгар, масъул,

**МАСЪУЛИЯТШИНОСӢ** مسئولیت‌شناسی масъулияти (ҷавобгарии) худро фаҳмидан, ҳисси масъулият.

**МАТАЛ** متل *гуфт.* шуг, қисса; афсона; зарбулмасал, мақол; масал; **матал гуфтан**, **матал задан** мақолу масал гуфтан, афсона нақл кардан.

**МАТБАА** *а.* مطبعه ҷои чоп кардани китоб, рӯзнома *ва г.*; чопхона, нашриёт.

**МАТБАХ** *а.* مطبخ ҷои ошпазӣ, ошпазхона, ҷои таббохӣ.

**МАТБАХӢ** مطبخی 1. *мансуб ба* **матбах**. 2. ошпаз.

**МАТБУОТ** *а.* مطبوعات 1. маҳсулоти ба табъ расида, чопшуда; нашрияҳое, ки дар вақтҳои муайян чоп мешаванд: **матбуоти даврӣ**. 2. соҳаи саноати табъу нашр, умури табъу нашр: **коркунони матбуоти тоҷик**, **рӯзи матбуот**.

**МАТБӮЪ** I *а.* مطبوع табъшуда, нашршуда, ба чоп расида.

**МАТБӮЪ** II *а.* مطبوع мувофиқи табъ, форам, дилкаш, дилписанд, хушоянд.

**МАТЕМАТИК** *ю.* متیمتیک *ниг.* **риёзидон**.

**МАТЕМАТИКА** *ю.* متیمتیکه *ниг.* **риёзиёт**.

**МАТЕРИАЛИЗМ** *лот.* متریئلیزم яке аз ду равияҳои асосӣ дар фалсафа аст, ки воқеияти объективиро эътироф намуда, чунин мешуморад, ки олам ва қонуниятҳои он тобеи шууру тафаккур нестанд, балки ба таври объективӣ вуҷуд доранд, моддигароӣ; *муқоб.* **идеализм**.

**МАТЕРИАЛИСТ** *лот.* متریئلیست пайрави материализм, моддигаро.

**МАТЕРИАЛИСТӢ** متریئلیستی *мансуб ба* **материализм**: **ҷаҳонбинии материалистӣ**.

**МАТЕРИЯ** *лот.* متریه *фалс.* воқеияти объективие, ки хориҷ ва новобаста аз шуури инсон вуҷуд дорад; модда, ҳаюло.

**МАТИН** *а.* متین 1. устувор, маҳкам, собит; қавиирода: **қалъаи матин, муборизи матин, матин будан; иродаи матин** иродаи сахт, азми қавӣ. 2. пурмаъно, асоснок, балеғ.

**МАТИНИРОДА** متیناراده соҳиби азму иродаи сахт, қавиирода, собитқадам.

**МАТИНӢ** متینی *ниг.* **матонат**.

**МАТИНҶ** متینج *бот.* гиёҳи яксолаест, ки баъзе намудҳои он чун сабзавот ва барои ороиш парвариш мешавад. (Amazanthus).

**МАТИР** *а.* مطیر *кит.* боранда: **абри матир**.

**МАТЛАБ** *а.* مطلب 1. он чи ё он ки талаб карда мешавад, чизи матлуб мавриди талаб, хоста; мақсад. хоҳиш. 2. масъала, мабҳас: **матлабро гуфтан, матлабро фаҳмидан//ба матлаб сарфаҳм рафтан, матлаб ҳосил шудан//матлаб ба даст даромадан, матлаби худро изҳор ё арз кардан//арзи матлаб кардан**; *ба тариқи истиора:* **дурри матлаб ба даст даромадан, мурғи матлаб аз дом растан, ниҳоли матлаби** *касе* **самар додан, сайди матлаб аз даст рафтан**; **матлаби худро ёфтан** ба мақсади худ расидан; чизи дилхоҳи худро ба даст даровардан; **мувофиқи матлаби худ ёфтан**_мувофиқи талаб ҳисоб кардан, дилхоҳи худ дарёфтани чизе; **ба матлаб расидан** ба мақсади худ расидан, мақсаду хоҳиши касе иҷро шудан.

**МАТЛАЪ** *а.* مطلع 1. ҷои тулӯъ; баромадгоҳи Офтобу Моҳ ва ситораҳо. 2. тулӯъ, баромадани Моҳу Офтоб ва ситораҳо. 3. *адш.* байти аввали ғазал, қасида ва умуман шеър; *муқоб.* **мақтаъ**.

**МАТЛУБ** *а.* مطلوب 1. талаб кардашуда, хоста-шуда, он чи кас мехоҳад, мақсуд. 2. мувофиқи табъ, дилхоҳ; *муқоб.* **номатлуб;** даркорӣ, лозим: **дарси матлуб, одами матлуб, рӯзи матлуб, айни матлуб** ниҳоят мувофиқи табъ, айни муддао; **натиҷаи матлуб додан** мувофиқи табъ анҷомидани коре; оқибати кор нек шудан. 3. *маҷ.* маҳбуб; маъшуқ; **толибу матлуб** ошиқу маъшуқ.

**МАТЛУБОТ** *а.* مطلوبات 1. *ҷ.* **матлуб**. 2. чизҳое, ки ба онҳо талаб ва эҳтиёҷмандӣ ҳаст: **ҷамъияти матлубот** иттиҳодияе, ки барои таъмини эҳтиёҷоти аҳолӣ ташкил ёфтааст.

**МАТЛУБОТЧӢ** مطلوباتچی корманди соҳаи ҷамъияти матлубот.

**МАТМАҲ** *а.* مطمح *кит.* ҷои назарандохта, ҷои чашм дӯхташуда; **матмаҳи назар** чизе, ки ба он бо диққат менигаранд; чизи мавриди таваҷҷӯҳ.

**МАТМАЪ** *а.* مطمع *кит.* чизи тамаъ карда, чизи аз рӯи ҳирсу оз хосташуда; орзу, хоҳиш.

**МАТМУРА** *а.* مطموره *кит.* 1. таҳхона, барои пинҳон кардан ё нигоҳ доштани озуқа. 2. зиндон.

**МАТМУРАНИШИН** مطمورەنشین *кит.* зиндоннишин, зиндонӣ, бандӣ, маҳбус.

**МАТМУРАНИШОН** مطمورەنشان он ки дигаронро ба зиндон мешинонад.

**МАТН** *а.* متن чизи навишташуда, навиштаи аслии китоб, рисола *ва г.* (*ба истисноси ҳошия ва шарҳ*): **матни адабӣ, матни маърӯза, матни танқидӣ//матни интиқодӣ** матни асаре, ки бо муқоиса, тадқиқ ва ба эътибор гирифтани фарқи дастнавис ва нусхаҳои мавҷуди он асар нашр гардидааст.

**МАТНХОНӢ** متنخوانی *кит.* дар усули таълими мадрасаи кӯҳна хондани маводи аслии китобҳои дарсӣ бе шарҳ ва ҳошияҳои зиёди ба онҳо навишташуда, ки вақти зиёдеро мегирифт.

**МАТНШИНОС** متنشناس мутахассис ва таҳқиқгари матн.

**МАТНШИНОСӢ** متنشناسی соҳаи суханшиносӣ, ки бо омӯзиш, таҳқиқ ва ба нашр тайёр кардани матнҳои адабӣ, таърихӣ ва илмӣ машғул аст.

**МАТОЛИБ** *а.* مطالب *ҷ.* **матлаб**.

**МАТОНАТ** *а.* متانت устуворӣ, маҳкамӣ, субот: **матонат нишон додан**.

**МАТОР** *а.* مطار 1. паридан, парвоз кардан. 2. ҷои парвоз, маҳалли парвоз.

**МАТОЪ** *а.* متاع 1. порча, газвор, қумош: **матои абрешимӣ, матои нахӣ, матои пашмӣ, матои сурх, як либосворӣ матоъ, матоъ бофтан**. 2. мол, коло, ашёи мавриди харидуфурӯш: **молу матои арзон**.

**МАТОЪБОФ** متاعباف газворбоф, парчабоф.

**МАТОЪБОФӢ** متاعبافی *исми амал аз* **матоъ бофтан**; газворбофӣ.

**МАТРАҲ** *а.* مطرح 1. ҷои андохтан, маҳалли тарҳу афгандани чизе; **матраҳ кардан** ба миён гузоштани мавзӯе барои баҳсу баррасӣ,

баён кардани масъалае. 2. *кит.* халтае, ки сайёдон сайди худро дар он мегузоранд.

**МАТРУК** *а.* متروک 1. таркшуда, вогузошта. 2. аз байн рафта, ғайрироич; **забони матрук** *збш.* забони аз истеъмолбаромада ва фақат дар осори хаттӣ боқимонда (*мисли забони лотинӣ*); **матрук шудан** тарк шудан; аз байн рафтан.

**МАТРУКОТ** *а.* متروکات *кит.* молу чизи аз одами мурда боқимонда, моли меросии одами мурда, тарака.

**МАТЪУН** *а.* مطعون *кит.* 1. найзазада, бо найза сӯрох карда. 2. таънакарда, сарзанишшуда, мавриди таънаву маломат қароргирифта.

**МАУЗЕР** *олм.* مئوزر як навъи таппончаи худкор.

**МАУНАТ** I *а.* مؤنت *кит.* 1. воситаҳои таъминот (*аз қабили* нафақа, тӯшаи сафар *ва г.*); мояи зиндагӣ. 2. ранҷ, заҳмат.

**МАУНАТ** II *а.* معونت *кит.* ёрӣ, кумак, мадад, ионат.

**МАФИЯ** *ит.* مفیه ташкилот ё қувваҳои ҷинояткори махфӣ, ки бо усули таҳдид ва зӯровариии бераҳмона амал мекунад.

**МАФКУРА** *а.* مفکوره маҷмӯи ғояву ақидаҳо ва ҷаҳонбинӣ; тарзи тафаккур.

**МАФКУРАВӢ** مفکوروی *мансуб ба* **мафкура**: **мубориза мафкуравӣ**.

**МАФҚУД** *а.* مفقود гумшуда, нопадидшуда, фақид; аз байн рафта.

**МАФЛУК** *а.* مفلوک фалокатзада, бадбахт, оҷиз, дармонда; **пири мафлук** пири барҷомонда.

**МАФЛУҶ** *а.* مفلوج *кит.* фалаҷшуда, шал.

**МАФОСИД** *а.* مفاسد 1. *ҷ.* **фасод**. 2. сабабҳои фасод ва табоҳӣ.

**МАФОСИЛ** *а.* مفاصل *кит.*, *ҷ.* **мафсил**; **дарди мафосил** дарди бандҳои устухон.

**МАФОТЕҲ** *а.* مفاتیح *кит.* *ҷ.* **мифтоҳ**.

**МАФРАШ** *а.* مفرش чизи густурданӣ (*аз қабили* палос, қолин, намад *ва г.*), фарш.

**МАФРУЗ** I *а.* مفروز *кит.* ҷудокарда; ҷудо, алоҳида.

**МАФРУЗ** II *а.* مفروض *кит.* 1. фарзкарда; тахминкарда, тасаввуршуда. 2. воҷиб, ҳатмӣ.

**МАФРУЗОТ** *а.* مفروضات 1. *ҷ.* **мафруз** II. 2. тахминҳо, фарзияҳо, гумонҳо.

**МАФРУШ** *а.*مفروش *кит.* чизи густурда, паҳн карда; фарш.

**МАФСАДА** *а.* مفسده *кит.* 1. фасодкорӣ, бадӣ, табаҳкорӣ. 2. сабаб ва боиси фасод.

**МАФСИЛ** *а.* مفصل *кит.* 1. фосилаи байни ду чиз; маҳалли аз ҳам ҷудо шудани ду чиз. 2. банди устухони бадан, пайвандгоҳ.

**МАФТУЛ** *а.* مفتول тобдода, тофта (*монанди фатила*).

**МАФТУН** *а.* مفتون шефта, ошиқ, дилбохта (*ба касе, ба чизе*): **мафтун кардан, мафтун шудан, мафтуни** *касе* **будан**.

**МАФТУНӢ** مفتونی шефтагӣ, дилбохтагӣ.

**МАФТУНКУНАНДА** مفتون کننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **мафтун кардан**; фиребанда, ба худ ҷазбкунанда; дилкаш.

**МАФТӮҲ** *а.* مفتوح 1. кушода, боз. 2. фатҳ шуда, тасхиркарда. 3. *збш.* дар алифбои арабии тоҷикӣ ҳарфи ҳаракати фатҳа (забар) дошта, ки баъд аз он садонок «а» хонда мешавад; **алифи мафтӯҳ** чунин ҳарфи алиф, ки «а» хонда мешавад.

**МАФХАР** *а.* مفخر *кит.* 1. мояи ифтихор, боиси ифтихор. 2. фахр, ифтихор.

**МАФҲУМ** *а.* مفهوم 1. он чи қобили фаҳму идрок аст, фаҳмидашуда; фаҳмо; **мафҳум будан** фаҳмо будан. 2. фикри (тасаввури) мантиқан муташаккили умумӣ дар бораи ашё ва ҳодисаҳо; маънои васеъ ва умумӣ: **мафҳуми виҷдон, мафҳуми муборизаи синфӣ**.

**МАФЪУЛ** *а.* مفعول 1. (иҷро) карда, он чи (иҷро) шудааст. 2. *кҳн., грам.* пуркунанда; **исми мафъул** сифати феълие, ки аз феъли гузаранда сохта шудааст (*монанди* **мақтул** – қатлшуда).

**МАХАВ** مخو *тиб.* 1. як навъ бемории гузаранда ва илоҷнопазири пӯст, ҷузом, хӯра. 2. мубталои ин дард.

**МАХАВӢ** مخوی *мансуб ба* **махав**: **бемории махавӣ**.

**МАХАВКОСА** مخوکاسه *кҳн.* зарфи одатан чӯбине, ки махавҳои гадо барои садақа талабидан дар даст мегирифтанд.

**МАХАВХОНА** مخوخانه *тиб.* табобатгоҳи махсус барои муолиҷа ва иқомати махавҳо, ки одатан дар хориҷи шаҳр месозанд.

**МАХДУМ** *а.* مخدوم 1. он ки дигарон ба ӯ хизмат мекунанд; хӯҷаин, хоҷа. 2. *кҳн.* унвоне, ки дар гузашта ба писарони муллоҳои калон дода мешуд (**махсум** *шакли гуфтугӯии ин калима аст*).

**МАХЗАН** *а.* مخزن 1. ҷои нигоҳ доштани чизҳои гаронбаҳо, хазина; хизона, ганҷина: **махзани дастнависҳои қадим**. 2. анбор; мадон; ◊ **махзани ақл будан** ниҳоят оқил будан.

**МАХЛАС** *а.* مخلص 1. ҷои халосӣ, роҳи халос. 2. халосӣ, раҳоӣ. 3. *адш.* ҷои гурез аз мақсад (*дар шеър*).

**МАХЛУҚ** *а.* مخلوق 1. халқшуда, офарида (ҷондор): **махлуқи аҷиб**. 2. *киноя аз* **инсон**, одам (*бештар таҳқиромез*); **махлуқи безабон** ҷондори ғайринотиқ (*аз қабили* ҳайвоноту парандагон).

**МАХЛУТ** *а.* مخلوط омехта; **махлут кардан** омехтан, аралаш кардан; **забони махлут** забони бо унсурҳои лаҳҷа ва бегона омехта, забони ғайрифасеҳ, забони ғализ.

**МАХЛУТӢ** مخلوطی махлут будан, омехтагӣ; дарҳам – барҳамӣ.

**МАХМАЛ** *а.* مخمل порчаи нафиси нахӣ ё абрешимӣ, ки пати нарм дорад, бахмал: **махмали гулдор, махмали мавҷдор, куртаи махмал**; **махмали духоба** махмале, ки паташ дутарафа хобидааст.

**МАХМАЛАК** مخملک *тиб.* бемории гузаранда дар бачагон, ки аломатҳояш табларза, дарди гулӯ ва пайдоиши доначаҳои сурх дар рон, гулӯ ва дигар ҷоҳои бадан аст; баъд аз 6-7 рӯз бадан пӯст партофта беморӣ мегузарад.

**МАХМАЛБОФ** مخملباف он ки махмал мебофад, бофандаи матои махмал.

**МАХМАЛБОФӢ** مخملبافی касб ва шуғли махмалбоф; ҷои махмалбофӣ.

**МАХМАЛИН** مخملین *мансуб ба* **махмал**; аз махмал дӯхташуда: **гиребони махмалин**.

**МАХМАЛӢ** مخملی *ниг.* **махмалин**.

**МАХМАЛНАМО** مخملنما монанди махмал, ба сони махмал, он чи дар зоҳир ба махмал монанд аст.

**МАХМАЛПӮШ** مخملپوش он ки либоси махмалӣ пӯшидааст: ◊ **махмалпӯш гаштани замин** сабзпӯш шудани замин.

**МАХМАСА** *а.* مخمصه 1. гуруснагии аз ҳад зиёд, сӯзише, ки аз шиддати гуруснагӣ дар сина ва шикам ҳис карда мешавад. 2. *маҷ.* ғаму ранҷи сахти беқароркунанда; **дар махмаса афтодан** дучори мушкилот шудан.

**МАХМУР** *а.* مخمور 1. хамрхӯрда, майнӯшида, ниммаст. 2. *маҷ.* хуморолуд, пурхумор; бо нозу ишва, дилфиреб: **чашмони махмур; масту махмур кардан** сархушу табъхуш кардан.

**МАХМУРӢ** مخموری ҳолати ниммастӣ; ҳолате, ки баъд аз шаробнӯшии зиёд рӯзи дигар рӯ медиҳад.

**МАХМУРСОР** مخمورسار *маҷ.* хуморолуд, сархушу табъхуш, махмур.

**МАХОЗИН** *а.* مخازن *ҷ.* **махзан**.

**МАХОРИҶ** I *а.* مخارج *ҷ.* **махраҷ**.

**МАХОРИҶ** II *а.* مخارج *ҷ.* **харҷ**; *муқоб.* **мадохил: махориҷи ифтор**.

**МАХРАҶ** *а.* مخرج 1. ҷои баромад, ҷои хориҷ шудан; баромадгоҳ. 2. *збш.* ҷои талаффуз кардани ҳарфҳои алифбо дар кому ҳалқ; кори узвҳои нутқ барои талаффузи овозе; **бо адои махраҷ хондан** бо риояи тарзи хоси талаффузи ҳарфҳо қироат кардан. 3. *риёз.* адади поёни хат дар касри одӣ, ки ба чанд ҳисса тақсим шудани воҳиди болоиро нишон медиҳад.

**МАХРУБ** *а.* مخروب харобшуда, вайроншуда; вайрона.

**МАХРУТ** *а.* مخروط 1. харротишуда, тарошидашуда. 2. *ниг.* **конус**.

**МАХРУТИШАКЛ** مخروطیشکل *ниг.* **махрутшакл**.

**МАХРУТӢ** مخروطی 1. *мансуб ба* **махрут**. 2. ба шакли конус.

**МАХРУТШАКЛ** مخروطشکل ба махрут монанд, шабеҳи конус.

**МАХСУМ** مخسوم *гуфт. шакли вайроншудаи* **махдум**.

**МАХСУС** *а.* مخصوص 1. хос, (*ба касе ё чизе*); ихти-

сосдода, мансуб ба як кас ё як чиз: **вагони махсус, дафтари махсус, курси махсуси такмили ихтисос, либоси махсус, хонаи махсус**. 2. ғайриодӣ, фарқкунанда: **аломати махсус, гӯштини махсус, даъвати махсус, оҳанги махсус, услуби махсус, ба забони махсус гап задан**. 3. хоссатан, алалхусус, махсусан; ба таври хос; **махсуси…** хоси.., вижаи…; сирф барои…, маҳз барои…; **махсус барои**… фақат барои…, маҳз барои…; **асбоби махсус** сози ҷудогона, асбоби алоҳида; **диққати махсус** таваҷҷӯҳи хос, аҳамияти бештар: **диққати махсус додан; мактаби махсус** мактабе, ки аз рӯи нақшаву барномаи хос таълим медиҳад (*мас., маълулони модарзод ё ноболигони ҷиноят содиркардаро*); **мактаби миёнаи махсус** омӯзишгоҳ ва ҳунаристон, ки ғайр аз маълумоти миёна ба хонандагон дар соҳае ихтисос медиҳад (*мас., ҳунаристони сохтмон, омӯзишгоҳи тиббӣ ва г.*): **мактабҳои олӣ ва миёнаи махсуси ҷумҳурӣ; мухбири махсус** рӯзноманигори расмие, ки аз маҳалҳо хабару мақолаҳо навишта мефиристад; **нашри махсус** хабар ё намоиши фаврие, ки аз радио ва телевизион берун аз барнома пахн мешавад; **одамони махсус** ашхоси хосе, ки ба коре алоқа ё огоҳӣ доранд; **роҳи махсус** роҳи ҷудогона, роҳи алоҳида; **супориши махсус** вазифаи ғайриодӣ; амри муҳими ҷудогона; **табиби махсуси худ** табиби хоси худ; табиби хусусӣ; **эҳтироми махсус** иззату икроми хос; ҳурмати бештар; **махсус будан** хос будан, вижаи касе ё коре будан; мансуб будан.

**МАХСУСАН** *а.* مخصوصاً хусусан, ба хусус, бавижа, хосатан.

**МАХСУСГАРДОНИДА** مخصوص گردانیده ба як соҳаи муайян ихтисос шуда ё вобаста шуда: **корхонаи махсусгардонида**.

**МАХСУСГАРДОНӢ** مخصوص گردانی ба соҳаи муайяне махсус гардонидан (*мас., истеҳсолро*).

**МАХСУСИЯТ** مخصوصیت ҷиҳати хос, хусусият.

**МАХТУМ** *а.* مختوم *кит.* 1. мӯҳршуда, сарбаста, қулфзада. 2. хотимаёфта ба поён расида.

**МАХУФ** *а.* مخوف хавфнок, бимнок, тарсовар, хатарнок: **роҳи махуф**.

**МАХФИЁНА** *а.* مخفیانه 1. махфӣ, пинҳонӣ, ниҳонӣ, рустӣ: **тафтиши махфиёна, таъқиби махфиёна, ҳаракати махфиёна**. 2. ба таври махфӣ, ба таври пинҳону рустӣ, дар хуфя: **махфиёна нигоҳ кардан, махфиёна рафтуомад кардан**.

**МАХФӢ** مخفی 1. пинҳон, пӯшида, руст, ғайриошкоро; **ба таври махфӣ** махфиёна, пинҳонӣ, ниҳонӣ, хуфя; **махфӣ доштан** ниҳон доштан, пинҳон кардан; **махфӣ мондан** пинҳон мондан, пӯшида мондан, ошкор нашудан; **махфӣ нигоҳ доштан** пинҳон нигоҳ доштан, ошкор накардан, фош накардан. 2. пинҳонӣ, ниҳонӣ, рустӣ: **намояндаи махфӣ, анбори махфӣ, кори махфӣ, мулоқоти махфӣ, политсияи махфӣ, ҳуҷҷати махфӣ, ҷамъияти махфӣ**; **матбуоти махфӣ** он чи пинҳонӣ чоп ва нашр карда мешавад; **сирри махфӣ** сирру асрори ниҳоят пӯшида; рози ниҳон; **супориши махфӣ** супориши пинҳонӣ; **махфӣ мабод, ки**… пӯшида мабод, ки…, ногуфта намонад, ки…; **махфӣ нест, ки**… пӯшида нест, ки…, аз ҳеҷ кас пинҳон нест, ки…, ба ҳама маълум аст, ки…; **агар махфӣ набошад** агар сирри пинҳонӣ набошад.

**МАҲ** مه *мухаффафи* **моҳ**; **аз (дар) рӯи** *касе* **маҳ дидан** касеро одами фавқулода нек, беҳамто *ва г.* пиндошта, шефтаи ӯ шудан; **аз девона мепурсӣ, ки маҳ чанд (аст)** (*мақ.*) дар мавриди аз шахси нодону бесалоҳият ҷавоби оқилона талаб кардан гуфта мешавад.

**МАҲАК** *а.* محک санге, ки тилло ё нуқраро ба он соида, сара ё носара будани он ва ё иёри онҳоро муайян мекунанд: **санги маҳак; маҳак задан** ба воситаи маҳак муайян кардани сараву носара будани тилову нуқра.

**МАҲАЛ(Л)** *а.* محل 1. ҷой, макон: **маҳалли зист**, **маҳалли истиқомат, маҳалли иҷрои қатл**; мавзеъ ва навоҳии дар атрофи маркази маъмурӣ воқеъшуда; музофот. 2. вақт, ҳангом; **се маҳал хӯрок** се вақт хӯрок (*яъне,* субҳона, хӯроки нисфирӯзӣ ва шом); **як маҳал** як вақт; ногоҳ. 3. маврид, мавқеъ: **маҳалли баҳс қарор додан, маҳалли шубҳа шудан**.

**МАҲАЛБОЗ** محل باز *ниг.* **маҳалгаро**.

**МАҲАЛБОЗӢ** محل بازی *ниг.* **маҳалгароӣ**.

**МАҲАЛГАРО** محل گرا он ки манфиатҳои маҳаллӣ ва гурӯҳи хурди ҳаммаҳалҳои хешро аз манфиатҳои умумӣ бартар медонад ва аз манфиатҳои маҳалли хеш ба ҳар роҳу васила ҳимоят мекунад.

**МАҲАЛГАРОӢ** محل‌گرایی бар хилоф ва ба зарари манфиати миллӣ фақат манфиати маҳдуди маҳалли худноҳия, шаҳр ё вилояти худро муқаддам шумурдан ва ҳаммаҳалҳоро дар атрофи худ ҷамъ карда ба кор гумоштан, маҳалпарастӣ.

**МАҲАЛДОН** محل‌دان он ки мавқеъ ва маҳалро хуб медонад, мавқеъшинос.

**МАҲАЛЛА** *а.* محله қитъае аз шаҳр, ки аз чанд кӯча иборат аст, гузар, кӯй; ◊ **аз ҳафтод маҳаллаи** *касе ё чизе* **безор шудан** тамоман безор шудан аз касе ё чизе; **ақлаш ба маҳалла кифоя мекунад** хеле боақл аст.

**МАҲАЛЛАТӢ** محلتی 1. *мансуб ба* **Маҳалла** ном гузаре дар шаҳри Самарқанд, ки мардумонашон ба содагӣ ва зарофатгӯӣ ном баровардаанд. 2. *маҷ.* одами содалавҳ.

**МАҲАЛЛИДӮХТ** محلی‌دوخت дар маҳалли муайян дӯхташуда: **кафши маҳаллидӯхт**.

**МАҲАЛЛӢ** محلی 1. *мансуб ба* **маҳал**, мансуб ба ягон мавзеи муайян; дар ҳудуди марзу буми муайян амалкунанда ё нуфуздошта: **лаҳҷаи маҳаллӣ, мақомоти маҳаллии ҳокимияти давлатӣ, ҳукумати маҳаллӣ; вақти маҳаллӣ** вақти хоси минтақаи ҷуғрофӣ ё ягон навоҳии муайян. 2. зоида ё пайдошуда дар маҳалли маълум, таҳҷоӣ, тагҷоӣ; ҷойдорӣ: **аҳолии маҳаллӣ, духтарони маҳаллӣ, кадрҳои маҳаллӣ, мардуми маҳаллӣ, тоҷики маҳаллӣ**.

**МАҲАЛПАРАСТ** محل‌پرست *ниг.* **маҳалгаро**.

**МАҲАЛПАРАСТӢ** محل‌پرستی *ниг.* **маҳалгароӣ**.

**МАҲБАС** *а.* محبس ҳабсхона, ҷои нигоҳдории маҳбусон.

**МАҲБАСӢ** محبسی *ниг.* **маҳбус**.

**МАҲБУБ** *а.* محبوب дӯстдошта, муҳаббат баста, он ки касе ӯро дӯст медорад: **ватани маҳбуб, модари маҳбуб, фарзанди маҳбуб; маҳбуби халқ шудан, ба дидори маҳбуби худ расидан**.

**МАҲБУБА** *а.* محبوبه *муаннаси* **маҳбуб**; зане, ки марде ӯро дӯст медорад, маъшуқа: **маҳбубаи нозанин, маҳбубаи соҳибҷамол, маҳбубаи ҷон**.

**МАҲБУБИЯТ** *а.* محبوبیت маҳбуб будан, мавриди муҳаббат қарор гирифтан; **маҳбубият пайдо кардан** маъруфу машҳур шудан (*дар байни мардум*).

**МАҲБУС** *а.* محبوس ҳабсшуда, ба ҳабс афтода, бандӣ: **маҳбуси сиёсӣ**; **маҳбус будан** дар ҳабс будан; бандӣ будан; **маҳбус кардан** ҳабс кардан; **маҳбус шудан** ҳабс карда шудан.

**МАҲБУСӢ** محبوسی маҳбус будан, дар ҳабс будан.

**МАҲБУСХОНА** محبوس‌خانه *ниг.* **ҳабсхона**.

**МАҲВ** *а.* محو 1. *кит.* сутурдан, пок кардан, сутурдани нақш ё хате аз коғаз, девор *ва ғ.* 2. несту нобуд кардан: **маҳви душман, маҳви лашкар; маҳви бесаводӣ** нест кардани бесаводии саросарӣ; **мактаби маҳви бесаводӣ** гурӯҳҳое, ки барои дар муддати кӯтоҳ саводнок кардани аҳолӣ дар солҳои бистуму сиюми асри гузашта ташкил дода буданд. 3. *маҷ.* ҳайронии аз ҳад зиёд аз ягон чизи зебо ва тааҷҷубовар; шефта, мафтун; **маҳву мот** аз шиддати ҳайрат гарангшуда, сахт дар ҳайрат монда, моту мабҳут: **маҳву мот будан, маҳву мот кардан, маҳву мот шудан**; **маҳв кардан** несту нобуд кардан, аз байн бурдан; **маҳв шудан** нест шудан, аз байн рафтан; **маҳви** *чизе* **будан** ғарқи чизе будан; дода шудан ба коре; **маҳви** *чизе* **кардан** ба чизе шефта кардан, мафтуни чизе кардан; **маҳви** *чизе* **шудан** мафтуну шефтаи чизе шудан.

**МАҲВАШ** مهوش 1. монанд ба моҳ, моҳмонанд, моҳосо. 2. *маҷ.* хушрӯй, зебо.

**МАҲД** *а.* مهد 1. гаҳвора. 2. *маҷ.* ҷои нашъунамои аввалаи чизе: **маҳди тамаддун**.

**МАҲДУД** *а.* محدود 1. он чи ҳадду ниҳоят дорад; он чи ба он ҳад таъйин карда бошанд: **вақти маҳдуд**. 2. *маҷ.* кам, андак, начандон зиёд; **одами маҳдуд** шахси доираи назар ва маълумоташ танг; **маҳдуд шудан** ҳадду ҳудуд гузоштан; қаноат кардан, иктифо кардан.

**МАҲДУДА** *а.* محدوده 1. *муаннаси* **маҳдуд**. 2. он чи атрофаш иҳота шудааст.

**МАҲДУДИХТИСОС** محدوداختصاص соҳаи ихтисосаш танг, ихтисоси ба як самт равоншуда.

**МАҲДУДИЯТ** *а.* محدودیت 1. ҳад доштан; ҳад гузошта шудан. 2. тангии доираи дониш ва ҷаҳонбинӣ: **маҳдудияти ғоявӣ, маҳдудияти синфӣ, маҳдудияти таърихӣ**.

**МАҲДУДКУНАНДА** محدودکننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **маҳдуд кардан**; он чи ки ба чизи дигар ҳад гузошта метавонад.

**МАҲДУДКУНӢ** محدودکنی **1.** ҷудо сохтани ҷое бо ҳудуд ва марз аз ҷоҳои дигар. **2.** ба ягон ҳуқуқ ё рафтор ҳад гузоштан; доираи озодии касеро танг кардан.

**МАҲДУДНАЗАРӢ** محدودنظری тангназарӣ, кӯтоҳназарӣ, дурандеш набудан.

**МАҲЗ** *а.* محض **1.** чизи холис, чизе, ки бо чизҳои дигар омехтагӣ надорад. **2.** фақат, сирф; **маҳзи**… фақат барои…; ба хотири…, аз барои…; **маҳзи сахо** айни сахо; асли ҳимматбаландӣ; **маҳз барои…** фақат барои…; аз барои…; **…и маҳз** тамоман, сирф, ба куллӣ: **дурӯғи маҳз, тӯҳмати маҳз, хатои маҳз**; **ба маҳзи дидан** дидан ҳамон, дидан замон, ба муҷарради дидан.

**МАҲЗАР** *а.* محضر *кит.* **1.** ҷои ҳозир шудан, ҳузургоҳ; даргоҳ. **2.** *кҳн.* ҷое, ки санад ва ҳуҷҷатҳои расмӣ навишта мешуд. **3.** *таър.* ҳуҷҷате, ки дар ҳузури қозӣ тартиб дода шуда, расмият пайдо мекард, ҳуҷҷати расмӣ; санад; **маҳзари дафъӣ** ҳуҷҷате, ки барои радди даъвое тартиб дода мешуд.

**МАҲЗУН** *а.* محزون андӯҳгин, ҳазин, ғамнок: **чашмони маҳзун, чеҳраи маҳзун; маҳзуну ғамгин будан, маҳзун шудан**: **садои маҳзун** овози ҳазинона.

**МАҲЗУНӢ** *а.* محزونی ғамгинӣ, андӯҳгинона; **нигоҳи маҳзунона, суруди маҳзунона, оҳанги маҳзунона,**

**МАҲЗУНОНА** محزونانه ҳузнангез, ҳузновар, андӯҳгинӣ.

**МАҲЗУР** *а.* محذور *кит.* **1.** чизе, ки аз он ҳазар мекунанд ва меҳаросанд. **2.** манъ кардашуда, мамнӯъ.

**МАҲИЛ** *а.* مهیل *кит.* ҷои ҳавлангез, ҷои хавфнок.

**МАҲИН** I مهین **1.** нозук; борик, *муқоб.* **ғафс: риштаи маҳин**. **2.** нарм, мулоим, нафис, *муқоб.* **дағал, дурушт**: **докаи маҳин, пашми маҳин**. **3.** реза, майда; **борони маҳин** борони реза-реза, резаборон; **дандони маҳин** дандони майда; **реги маҳин**; **дуди маҳин** дуди тунук; **лабони маҳин** лабҳои борики нозук; **овози маҳин** овози пасту форам, садои мулоим; **маҳин кардан (кулӯхро)** кулӯхро майда–майда карда заминро барои кишт тайёр кардан; **маҳин мавҷ задан** оҳиста мавҷ задан.

**МАҲИН** II مهین *кит.* моҳмонанд, маҳосо.

**МАҲИН** III *а.* مهین *кит.* хору залил, беқадр.

**МАҲИННАХ** مهین‌نخ дорои риштаи нозук; нахи нағз ғоздиҳанда: **пахтаи маҳиннах**.

**МАҲИНПАШМ** مهین‌پشم гӯсфанд ва бузе, ки пашми нарму нозук дорад.

**МАҲКАМ** *а.* محکم **1.** сахт: **маҳкам бастан** (миёнро), **маҳкам гирифтан аз** (*банди дасти касе*), **маҳкам доштан** *чизеро*, **маҳкам зарба додан, маҳкам нигоҳ доштан, маҳкам часпидан** *ба чизе*, **муштро ба сари** *касе* **маҳкам задан, чашмро маҳкам пӯшидан**. **2.** устувор, қавӣ: **азми маҳкам, иродаи маҳкам**. **3.** баста, пӯшида; **лифофаи маҳкам** лифофаи баста (бознашуда); **матои маҳкам** матои доштнок, порчаи бадошт; **панҷаи маҳкам** панҷаи пурқувват, панҷаи қавӣ; **таҳкурсии маҳкам** пойдевори мустаҳкам; **маҳкам кардан** а) мустаҳкам кардан, пурқувват кардан; б) бастан, пӯшидан; пӯшондан: **дарро маҳкам кардан**; в) касеро дар банд кардан; **дар маҳкам будан** дар (*бо галақа ё занҷир*) баста будан, дар қулф будан; **маҳкам шудан** *тарзи мафъулии* **маҳкам кардан**.

**МАҲКАМА** *а.* محکمه *кҳн.* **1.** ҷое, ки ҳукм баровarда мешавад; ҷои ҳукмбарории қозӣ; **ба маҳкама кашидан** барои муҳокимаи даъво (мурофиа) ба маҳкама овардан. **2.** *кит.* девон, идораи давлатӣ: **маҳкамаи қушбегӣ, маҳкамаи ҳоким**.

**МАҲКАМӢ** محکمی **1.** сахтӣ; мустаҳкамӣ. **2.** устуворӣ, маҳкам будан.

**МАҲКАМШАВӢ** محکمشوی **1.** *исми амал аз* **маҳкам шудан**. **2.** истеҳком ёфтан. **3.** *гуфт.* баста шудан.

**МАҲКАМИРОДА** محکم‌اراده бо азму иродаи қавӣ, қавиирода, матинирода.

**МАҲКАМЭЪТИҚОД** محکم‌اعتقاد эътиқодаш қавию комил, сахт мӯътақид.

**МАҲКУМ** *а.* محکوم **1.** он ки дар ҳаққи ӯ ҳукми ҷазо содир шудааст, бо ҳукм айбдоршуда, маҳкуми дор шудан, ба ҳабси абадӣ маҳкум гаштан, ба эъдом (*ба ҷазои олӣ*) маҳкум кардан. **2.** *маҷ.* мутеъ, фармонбардор; **маҳкум кардан** а) ҳукми ҷазо баровардан дар ҳаққи касе; б) *маҷ.* маъқул нашумурдан, мавриди сарзанишу мазаммат қарор додан; **ба** *коре*

(*чизе*) **маҳкум будан** *киноя аз* ночор будан ба иҷрои коре; ногузир будан барои дучор шудан ба чизе.

**МАҲКУМИЯТ** *а.* محکومیت 1. маҳкум будан ба ҷазое. 2. *маҷ.* маҳкумӣ ба ҳалокат, ногузир будани омадани бадбахтие ба сар.

**МАҲКУМӢ** محکومی *ниг.* **маҳкумият** 1.

**МАҲКУМШУДА** محکومشده *сифати феълии замони гузашта аз* **маҳкум шудан**; ҳукми ҷазо гирифта, гунаҳкоршуда.

**МАҲЛ** *а.* مهل *кит.* 1. оҳистагӣ, таъхир (*дар коре*). 2. мӯҳлат, муддат, фурсат.

**МАҲЛАК** *а.* مهلک *ниг.* **маҳлака**.

**МАҲЛАКА** *а.* مهلکه 1. ҷои ҳалокат, ҷои хавфнок, вартаи ҳалокат. 2. ҳалокат, хатар; **дар маҳлака мондан** ба ҷои хатарнок афтодан; дар хавфу хатар будан.

**МАҲЛИҚО** مه‌لقا моҳсурат, моҳчеҳра, зебову хушрӯй, моҳрӯй.

**МАҲЛУЛ** *а.* محلول 1. ҳалшуда, обшуда: **маҳлули маргимуш**. 2. *хим.* моее, ки аз омезиш ва ҳал шудани ягон моддаи сахт, обакӣ ё газӣ дар моее пайдо шудааст.

**МАҲМАДДОНО** محمدانا *гуфт.* он ки худро бисёр доно ҳисоб мекунад, худдонам; донотарош; ҳамадон (*бештар дар сифати кӯдакони нав забонбароварда меояд*).

**МАҲМАДДОНОӢ** محمدانائی маҳмаддоно будан; донотарошӣ, худдонамӣ; **маҳмаддоноӣ кардан** доноӣ кардан(*-и одатан хурдсолон*).

**МАҲМАНЗАР** مه‌منظر моҳсурат, моҳчеҳра, хушрӯй.

**МАҲМЕЗ** مهمیز оҳани махсус дар пошнаи мӯзаи саворон барои хала карда тезондани рафтори асп; **маҳмез задан** бо пошнаи маҳмездор аспро зада давондан.

**МАҲМИЛ** *а.* محمل каҷова, сандуқи болокушодае, ки дутои онро ба ду тарафи асп ё шутур баста, дар он нишаста сафар мекарданд, аморӣ, ҳавдаҷ.

**МАҲМИЛКАШ** محمل‌کش каҷовакаш, шутури кашандаи маҳмил.

**МАҲМУД** *а.* محمود ҳамдшуда, ситудашуда, ситоишшуда.

**МАҲМУЛ** *а.* محمول 1. *кит.* ҳамлшуда, бор шуда; бори бардошта. 2. *кит.* гумон шуда, пиндошта. 3. боб, созгор, муносиб; **ҷои маҳмул** ҷои муносиб.

**МАҲОБАТ** *а.* مهابت 1. ҳайбатнокӣ, бузургворӣ, тамкину виқор, салобат. 2. тарс; даҳшатнокӣ.

**МАҲОБАТНОК** مهابت‌ناک 1. босалобат, бошукӯҳу виқор. 2. ҳавлангез, даҳшатнок.

**МАҲОЛ** *а.* محال (*аслаш* **муҳол)** ношуданӣ, номумкин, имконнопазир; **амри маҳол,** кори нoшуданӣ, кори шуданаш номумкин; хаёли хом; орзуи амалӣ нoшуданӣ; ◊ **тарки одат – амри маҳол** (*мақ*.).

**МАҲОР//МИҲОР** مهار чӯби хурде, ки аз ду сӯрохи бинии шутур гузаронида занобро ба он мебананд; афсор, лаҷом, инон; **маҳор кардан** а) маҳор бастан; б) *маҷ.* лаҷом задан, тасхир кардан.

**МАҲОРАТ** *а.* مهارت 1. моҳирӣ, устодӣ, устогӣ, ҳунармандӣ; забардастӣ (*дар кор*): **маҳорати баланд, маҳорати зиёд, маҳорати калон, маҳорати тамом** *ё* **том, маҳорати фавқулода, маҳорат нишон додан, маҳорат пайдо кардан**. 2. қобилият, лаёқат: **маҳорати ҳунарпешагӣ** ҳунару санъати ҳунарпешагӣ; силсилаи фанҳои марбут ба ихтисоси ҳунарпешаҳо; **маҳорати нависандагӣ** лаёқат ва истеъдоди нависандагӣ; **маҳорати сарояндагӣ** маҳорат ва қобилият дар сурудан; **бо маҳорат** моҳирона, устодона.

**МАҲОРАТНОКӢ** مهارت‌ناکی 1. устоӣ; кордонӣ; чобукӣ ва забардастӣ (*дар кор*). 2. қобилиятнокӣ.

**МАҲОРИМ** *а.* محارم *ҷ.* **маҳрам**.

**МАҲОСИН** *а.* محاسن 1. *ҷ.* **ҳусн**. 2. *маҷ.* риш.

**МАҲОФИЛ** *а.* محافل *ҷ.* **маҳфил**:

**МАҲПАЙКАР** مه‌پیکر *ниг.* **моҳпайкар**.

**МАҲПАРАСТ** مه‌پرست *ниг.* **моҳпараст**.

**МАҲПОРА//МОҲПОРА** مه‌پاره//ماه‌پاره зебо, хушрӯй.

**МАҲР** *а.* مهر *д.* мувофиқи қонуни шариати ислом пули нақд ё молу ашёе, ки ҳангоми ақди никоҳ ба зиммаи домод гузошта мешавад, домод ё онро ба падару модари арӯс мепар-

дозад ё дар сурати мурдан ё занашро талоқ додани вай ба занаш пардохта мешавад, кобин, қалин.

**МАҲРАМ** *а.* محرم 1. хеши аз ҳама наздики зан аз мардон, ки аз ӯ рӯ намепӯшонад; хеши наздике, ки бо вай никоҳ раво нест; **маҳрами тан** зану шавҳар нисбат ба ҳамдигар. 2. ҳамроз, мӯнис, ҳамдам; дӯсти наздик; **маҳрами роз** он ки сирру асрори худро ба вай гуфтан мумкин аст, дӯсти роздон, ҳамроз. 3. *таър.* яке аз амалҳои дарбории даврони амирӣ. 4. *ниг.* **маҳрамбача** ва **маҳрампеша**.

**МАҲРАМБАЧА** محرم‌بچه *кҳн.* пешхизмат, шогирдпеша (*дар назди қозӣ ё амалдор*).

**МАҲРАМӢ** محرمی 1. маҳрам будан; наздик ва худӣ будан. 2. кор ва вазифаи маҳрам (3,4).

**МАҲРАМОНА** محرمانه 1. ба тарзе, ки одами бегона (номаҳрам) нашунавад ва набинад: **маҳрамона гуфтугӯ кардан**. 2. пинҳонӣ, махфӣ: **сӯҳбати маҳрамона**.

**МАҲРАМПЕША** محرم‌پیشه *кҳн.* он ки вазифа ва кораш маҳрамӣ будааст (*дар хизмати дарбор ё маҳкамаи миршаб ва г.*); *муқ.* **маҳрам** (3,4).

**МАҲРАМЯСАВУЛ** محرم‌یسول *таър.* яке аз мансабҳои дарборӣ дар аморати Бухоро, ки соҳибони ин мансаб аз зердастони удайчӣ – вазири ташрифот ҳисоб мешуданд.

**МАҲРОНА** مهرانه *д. кҳн.* ашё ва пуле, ки ба тариқи маҳр аз тарафи домод дода мешавад; ҷиҳози арӯс.

**МАҲРУМ** *а.* محروم аз чизе бебаҳраю бенасибмонда, бебаҳра: **аз иштирок дар намоиш маҳрум будан, аз мутолиаи китобҳо маҳрум мондан; маҳрум кардан** аз ягон чиз бенасиб гардонидан; чизеро надода, рабуда истифодаи онро номумкин сохтан; **аз ҳуқуқ маҳрум кардан** аз озодӣ маҳрум кардан, маҳкум кардан ба ҳабс; **аз ҳуқуқи** *коре ё чизе* **маҳрум кардан** *ҳуқ.* ҳуқуқи ба чизе (*мас., иштирок дар интихобот, машғул шудан ба коре ва г.*) доштаи касеро аз вай гирифтан; **аз озодӣ маҳрум кардан** *ҳуқ.* маҳкум ба ҳабс кардан; **аз** *чизе* **маҳрум шудан** а) бенасиб мондан аз чизе; б) *маҷ.* ҷудо шудан аз чизе, аз даст додан чизеро.

**МАҲРУМИЯТ** *а.* محرومیت 1. маҳрумӣ, маҳрум будан. 2. *маҷ.* тангдастӣ, тангайшӣ; мӯҳтоҷӣ.

**МАҲРУМӢ** محرومی *ниг.* **маҳрумият**.

**МАҲРУС** *а.* محروس *кит.* ҳиросатшуда, нигоҳдошташуда, маҳфуз.

**МАҲРУХ** مه‌روخ *ниг.* **моҳрух**.

**МАҲРӮ** مه‌رو *ниг.* **моҳрӯ(й)**.

**МАҲСӢ** محسی *гуфт. шакли вайроншудаи* **масҳӣ**; *ниг.* **масҳӣ**.

**МАҲСУБ** *а.* محسوب ҳисобшуда, шумурда; **маҳсуб шудан** ба шумори чизе даромадан, ҳисоб карда шудан.

**МАҲСУЛ** *а.* محصول 1. ҳосилшуда, ҳосил; ҳосили кишт; ҳосили кор, он чи ки аз коре (чизе) ба даст меояд: **маҳсули деҳқон**, **маҳсул кам шудан, маҳсули фаровон рӯёнидан**. 2. натиҷа, самара; **маҳсули даст** ҳосили кору касб; натиҷаи меҳнат; **маҳсули кор** чизи истеҳсолкарда; ҳосили кор, самараи меҳнат; **маҳсули сафар** натиҷаи мусофират; **маҳсули хаёлот** аз хаёл бофта, маҳсули тафаккур; **маҳсули ҳунар** самараи касбу кор.

**МАҲСУЛНОКӢ** محصول‌ناکی қобилияти тайёр карда баровардани миқдори муайяни маҳсулот, сермаҳсул будан; **маҳсулнокии кишоварзӣ** самараи зиёд додани кори кишоварзӣ.

**МАҲСУЛОТ** *а.* محصولات *ҷ.* **маҳсул**; ҳосили кори корхона ё хоҷагӣ; маҷмӯи чизҳои истеҳсолшаванда; **маҳсулоти корхонаҳои ҳунармандӣ, маҳсулоти озуқавӣ, маҳсулоти саноатӣ, маҳсулоти чорводорӣ, мубодилаи маҳсулот, маҳсулот супоридан**.

**МАҲСУЛОТБАРОРӢ** محصولات‌براری *исми амал аз* **маҳсулот баровардан**; истеҳсоли саноатии молҳо (маҳсулот).

**МАҲСУЛОТСУПОРӢ** محصولات‌سپاری *исми амал аз* **маҳсулот супоридан**; маҳсулоти тайёршударо ба ҷойҳои муқарраршуда супоридани (фурӯхтани) хоҷагиҳои деҳқонӣ.

**МАҲСУР** *а.* محصور *кит.* 1. дар ҳисоршуда, ба атрофаш девор кашидашуда. 2. ба иҳотаафтода, дар иҳотамонда; муҳосирашуда.

**МАҲСУС** *а.* محسوس он чи ҳастии он ҳис карда мешавад, ҳисшаванда, эҳсосшаванда.

**МАҲТАЛЪАТ** مه‌طلعت *ниг.* **моҳталъат**.

**МАҲТОБ** مهتاب 1. тобиши моҳ, партави моҳ. 2. Моҳ, Қамар; **шаби маҳтоб** шаби осмонаш софест, ки моҳ ҳама ҷоро равшан мекунад, шаби маҳтобӣ, маҳтобшаб: **шаб маҳтоб шудан** шаби маҳтоб шудан, аз партави моҳ равшан шудани шаб; **мо дузд шудему шаб маҳтоб** (*мақ.*).

**МАҲТОБӢ** مهتابی 1. *мансуб ба* **маҳтоб**; аз партави моҳ равшаншуда: **шаби маҳтобӣ**. 2. дар оташбозӣ як навъ мушак аст, ки дар вақти оташ гирондан шӯълаи сафед медиҳад; **чароғи маҳтобӣ** як навъ чароғ аст, ки равшании бисёр сафед медиҳад. 3. сафедранг, сафедчатоб. 4. як навъ зардолуи тунукпӯсти зарди сафедчатоб аст, ки асосан барои тархӯрӣ истифода меравад: **зардолуи маҳтобӣ**.

**МАҲТОБШАБ** مهتاب‌شب шаби маҳтобӣ, шабе, ки маҳтоб бо нурҳои худ ҳама ҷоро равшан месозад.

**МАҲФИЛ** *а.* محفل 1. ҷамъомад; ҷамъомади дӯстон; маҷлиси базм. 2. гурӯҳи одамон, ки барои аз рӯи шавқу ҳавас машғул шудан бо касбу ҳунар ё шуғле дар вақти холиашон дар як ҷо ҷамъ омадаанд: **маҳфили адабӣ, маҳфили ҳаваскорони санъат, маҳфили олимони ҷавон**.

**МАҲФИЛОРО** محفل‌آرا *ниг.* **маҷлисоро**.

**МАҲФУЗ** *а.* محفوظ 1. ҳифзшуда, дарёддошта, азбаршуда. 2. нигоҳдошта, эмин (*мас., аз вайронӣ*); **маҳфуз доштан** бегазанд ҳифз кардан, эмин нигоҳ доштан; **маҳфуз мондан** ҳифз карда шудан, нобуд нашуда боқӣ мондан.

**МАҲҶАБИН** مهجبین моҳрӯй, маҳлиқо, хушрӯй (*сифати занон*).

**МАҲҶУБ** *а.* محجوب 1. ҳиҷобдор, дар парда, паси пардабуда; пӯшида. 2. *маҷ.* шармгин, боҳаё.

**МАҲҶУР** *а.* مهجور дар ҳаҷр буда, дурафтода, ҷудоғонда (*аз ёру диёр*): **ёри маҳҷур, ошиқи маҳҷур**.

**МАҲҶУРӢ** مهجوری маҳҷур будан, ҷудоӣ, дурӣ, ҳиҷрон, фироқ.

**МАҲШАР** *а.* محشر 1. ҳашргоҳ, ҷои ҷамъомади халқ, ҷои ҷамъомади одами зиёд. 2. *д.* майдони қиёмат; қиёмат, растохез; **рӯзи маҳшар** рӯзи қиёмат, арасот; ◊ **маҳшар барпо кардан** шӯру ғавғо андохтан, ҷангу ҷидол кардан.

**МАҶАҚ** مجق *гуфт.* зеркарда, пахшшуда; пачақ; ғиҷимшуда; **маҷақ кардан** а) зер (пахш) карда ё зада шакли аслии чизеро аз байн бурдан; б) пахш карда нобуд кардан; **маҷақ шудан** дар натиҷаи зер (пахш) кардан, зада ё фишурда шакли аслии худро гум кардани чизе.

**МАҶАЛЛА** *а.* مجله нашрияи даврагӣ, ки одатан моҳе як бор ба шакли китоби маҷмӯа чоп мешавад: **маҷаллаи ҳармоҳаи адабӣ**.

**МАҶАРГ** مجرگ *кит.* кори маҷбурии бемузд.

**МАҶАС(С)** *а.* مجس 1. *кит.* маҳалли ламс, ҷои палмосидан. 2. ҷои набз дар банди даст.

**МАҶБУЛ** *а.* مجبول *кит.* ҷибиллигардида, фитрӣ, сириштӣ.

**МАҶБУР** *а.* مجبور 1. он ки бо зӯрӣ ба коре водошта шудааст, он ки ба ғайри ихтиёр кореро мекунад, водор; ноилоҷ, ночор. 2. *кит., маҷ.* мутеъ, фармонбардор; **маҷбур кардан** водоштан; зӯран кореро иҷро кунондан; **маҷбур шудан** ноилоҷ мондан, ночор мондан.

**МАҶБУРАН** *а.* مجبوراً маҷбуршуда, ночор, аз рӯи ноилоҷӣ, ба таври маҷбурӣ; зӯран, иҷборан.

**МАҶБУРИЯТ** *а.* مجبوریت 1. маҷбурӣ, маҷбур шудан. 2. он чи ба ҷо оварданаш ба зимма гирифта ё ба ӯҳдаи касе гузошта шудааст; ӯҳдадорӣ, вазифадор будан.

**МАҶБУРӢ** مجبوری 1. *мансуб ба* **маҷбур**; бо зӯрӣ водоршуда, иҷборӣ, *муқоб.* **ихтиёрӣ, кори маҷбурӣ//меҳнати маҷбурӣ** коре, ки одам ба иҷрои он водор аст (*мас., бо ҳукми суд*); **маҷбурӣ кор кардан** бо ҷабру зӯрӣ кор кардан. 2. ҳатмӣ, зарурӣ: **андози маҷбурӣ, хизмати маҷбурии аскарӣ; ба таври маҷбурӣ** маҷбуран, зӯран, иҷборан.

**МАҶД** *а.* مجد *кит.* бузургӣ, бузургворӣ, шаъну шавкат.

**МАҶЗУБ** *а.* مجذوب *кит.* 1. ҷазбшуда, кашида. 2. шефта, девона, маҷнун. 3. маслаке дар тасаввуф, ки пайравони он риёзату машаққатро воситаи ба ҳақ расидан ҳисоб карда, ба зоҳир девонавор мегаштанд.

**МАҶИД** *а.* مجید *кит.* бузург, бошаъну шараф; олиқадр, баландмартаба.

**МАҶЛИС** *а.* مجلس 1. *кит.* маҳалли ҷаласа, ҷои ҷамъомад, ҷамъомадгоҳи одамон барои машварат, маслиҳат ё сӯҳбат дар бораи коре. 2. ҷамъ шуда нишастани чанд кас барои баррасию муҳокимаи чизе ё ҳалли масъалае; ҷамъомади расмии аъзои ягон созмон, ҷаласа: **маҷлиси умумии кормандон, маҷлиси фаъолони шаҳр, маҷлиси ҳисоботию интихоботии иттифоқҳои касаба, котибот ва раёсати маҷлис, маҷлис барпо кардан, маҷлис гузарондан, маҷлис даъват кардан, маҷлисро кушодан** *ё* **пӯшидан (пӯшида эълон кардан); маҷлиси ботантана** *ё* **тантанавӣ** ҷамъомади бошукӯҳ ба муносибати ҷашне ё зодрӯзи бузурге *ва г.*; **маҷлиси машваратӣ** ҷамъомади роҳбарону кормандони ягон соҳа барои муҳокимаи масъалае (*музокира дар болои масъалае*); **маҷлиси мурофиа** ҷаласаи муҳокимаи судӣ; **аҳли маҷлис** одамони дар маҷлис ҳозирбуда. 3. мақоми олии қонунбарори кишвар, парламент: **Маҷлиси Олӣ, Маҷлиси Миллӣ, Маҷлиси Намояндагон**. 4. ҷамъомади хешовандон, ҳаққу ҳамсояҳо ва дӯстон барои гузаронидани ягон маросим, маърака: **маҷлиси азо, маҷлиси никоҳ, маҷлиси хостгорӣ**; **маҷлиси ёрон** шабнишинии ёрон, маҳфили дӯстон; **маҷлиси зиёфат** меҳмондорӣ ва маҷлиси айшу нӯш; **маҷлиси подшоҳ** маҷлиси қабули подшоҳ, маҷлиси пазироии подшоҳ.

**МАҶЛИСАФРӮЗ** مجلس‌افروز *ниг.* **маҷлисоро**.

**МАҶЛИСБОЗӢ** مجلس‌بازی бисёр ва бе зарурат маҷлис (ҷаласа) барпо кардан.

**МАҶЛИСГОҲ** مجلس‌گاه *гуфт.* ҷое, ки маҷлис (ҷаласа) гузаронида мешавад.

**МАҶЛИСӢ** مجلسی 1. *мансуб ба* **маҷлис**; мавриди зарурати маҷлис. 2. он ки дар маҷлис ҳузур дорад; **маҷлисиёни дарбор**

одамони ба маҷлиси қабули дарбор ҳозиршуда, аҳли маҷлиси қабули дарбор

**МАҶЛИСҚИМОБ** مجلس‌قماب *гуфт.* он ки ба маҷлису маҷлисбозӣ нафрат дорад, он ки маҷлисро бад мебинад.

**МАҶЛИСНИШИН** مجلس‌نشین ширкаткунандаи маҷлис, аҳли маҷлис, дар маҷлис нишаста.

**МАҶЛИСОРО** مجلس‌آرا он ки бо лутфи сухан ё рафтори худ маҷлисею маҳфилеро гарм месозад; маҳфилоро, сӯҳбатоscript.

**МАҶМАА** *а.* مجمعه *ниг.* **маҷмаъ**.

**МАҶМАЪ** *а.* مجمع 1. ҷамъомадгоҳ, ҷои гирд омадан; ҷои ғуншавии чизҳо. 2. маҷлис; маҳфил; ҷамъият; **Маҷмаи умумӣ** номи яке аз мақомоти асосии Созмони Милали Муттаҳид.

**МАҶМӮА** *а.* مجموعه 1. гирдоварда; дафтар ё китобе, ки дар он шеър, қисса ва маводи гуногун ҷамъ оварда шудааст: **маҷмӯаи ашъор, маҷмӯаи қонунҳо, маҷмӯаи ҳикояҳо**.

**МАҶМӮАН** *а.* مجموعاً ҷамъан, ҳамагӣ.

**МАҶМӮЪ** *а.* مجموع 1. гирдомада, ҷамъшуда; гирдоварда. 2. ҷамъ; **маҷмӯи**… ҳамаи…; **дар маҷмӯъ** маҷмӯан, ҷамъан, ҳамагӣ.

**МАҶНУН** *а.* مجنون 1. девона, ҷиннӣ. 2. *маҷ.* ошиқи шайдо. 3. лақаби Қайс – қаҳрамони достони «Лайлӣ ва Маҷнун», ошиқи Лайлӣ; ◊ **беди маҷнун** *ниг.* **маҷнунбед**.

**МАҶНУНБЕД** مجنون‌بید *бот.* навъе аз дарахти зебонамуди бед, ки шохаҳояш дарози овезон аст.

**МАҶНУНВОР** مجنون‌وار чун маҷнун, монанди девонаҳо, девонавор.

**МАҶОЗ** *а.* مجاز 1. *кит.* ғайри ҳақиқат, зидди ҳақиқат. 2. *адш., збш.* калима ва иборае, ки дар ғайри маънии ҳақиқии худ кор фармудашуда ва он маънӣ аз ягон ҷиҳат ба маънии аслии калима монанд аст.

**МАҶОЗАН** *а.* مجازاً ба тариқи маҷоз, ба маънии ғайриаслӣ кор фармуда.

**МАҶОЗӢ** مجازی ғайриҳақиқӣ, ғайриаслӣ: **ишқи маҷозӣ**; **маънии маҷозӣ** маънии ба тариқи маҷоз кор фармудашуда, маънии ғайриаслӣ(-и калима ё ибора).

**МАҶОЛ** *а.* مجال 1. *кит.* ҷавлонгоҳ, майдони ҷавлон. 2. қувват, қудрат, тобу тавон, мадор; **маҷол доштан** қудрат доштан, қувват (мадор) доштан. 3. имкон; фурсат; **маҷол додан**; имкон додан; фурсат додан ба коре.

**МАҶОЛИС** *а.* مجالس *ҷ.* **маҷлис**.

**МАҶОМЕЪ** *а.* مجامع *ҷ.* **маҷмаъ**.

**МАҶОР** **مجار** номи халқи асосии маскуни Ҷумҳурии Маҷористон (Венгрия).

**МАҶОРӢ** **مجاری** *мансуб ба* **маҷор**; аз аҳли Маҷористон: **забони маҷорӣ**.

**МАҶРО** *а.* **مجرا//مجری** 1. ҷои ҷараёни оби дарёву наҳрҳо, ҷараёнгоҳ. 2. самт; роҳи пешрафт: **маҷрои кор**.

**МАҶРӮҲ** *а.* **مجروح** 1. ҷароҳатдор, захмдор, решдор, ярадор, захмӣ: **маҷрӯҳи сахт, сарбози маҷрӯҳ**, **афтида маҷрӯҳ шудан**, **зада маҷрӯҳ кардан**, **сабук маҷрӯҳ шудан**, **маҷрӯҳи ҳарбӣ** он ки асснои иҷрои хизмати ҳарбӣ маъюб шудааст. 2. *маҷ.* дилреш, дилозурда, дилафгор.

**МАҶРӮҲӢ** **مجروحی** маҷрӯҳ будан, ярадор будан, захмдор будан.

**МАҶУС** *ю.* **مجوس** пайрави дини Зардушт; габр, оташпараст.

**МАҶУСӢ** **مجوسی** 1. *мансуб ба* **маҷус**; пайрави дини Зардушт будан, оташпарастӣ. 2. *ниг.* **маҷус**.

**МАҶҲУЛ** *а.* **مجهول** 1. донистанашуда, ношинохта, номаълум. 2. *риёз.* адади номаълум дар муодила. 3. *грам.* феъле, ки фоили он номаълум аст, феъли тарзи мафъулии бевосита (*мас., дида шуд, хонда шуд*); **вови маҷҳул** *збш.* овози «ӯ» у-и дароз, ки талаффузи он барои арабҳо бегона буд.

**МАҶҶОНАН** *а.* **مجّاناً** ба таври ройгон; **маҷҷонӣ** муфт, бемузд.

**МАҶҶОНӢ** **مجّانی** бе пардохти пул, ройгон, муфт, бепул.

**МАШАҚҚАТ** *а.* **مشقّت** сахтӣ, душворӣ, ранҷ, азоб; заҳмат: **машаққати тоқатгудоз**, **машаққати ҷонфарсо**, **аз машаққат халос шудан, ба машаққатҳо тоб овардан**; **бо сад** (*ё* **ҳазор) машаққат** бо сахтию азоби зиёд; бо заҳмати тоқатфарсо **(азобу) машаққат кашидан // машаққат дидан** азобу уқубатро аз сар гузарондан, душвориро паси сар кардан.

**МАШАҚҚАТНОК** **مشقّتناک** сахт, пурранҷ, азобовар: **кори машаққатнок**.

**МАШАҚҚАТОВАР** **مشقّتآور** *ниг.* **машаққатнок**.

**МАШВАРАТ** *а.* **مشورت** гуфтугузор барои гирифтани фикру мулоҳизаи касе ё гурӯҳе дар бораи коре; маслиҳат; **ба машварати**… бо маслиҳати…; **машварат додан** маслиҳат додан; **машварат кардан** бо касе гуфтугӯ карда фикру мулоҳизаи ӯро гирифтан дар бораи коре;

**МАШВАРАТГОҲ** **مشورتگاه** ҷой (хона, толор) барои гузарондани машварат.

**МАШВАРАТӢ** **مشورتی** *мансуб ба* **машварат; маҷлиси машваратӣ** *ниг.* **маҷлис**.

**МАШВАРАТХОНА** **مشورتخانه** хона, ҷои махсус барои маслиҳат ва машварат, машваратгоҳ.

**МАШВАРАТЧӢ** **مشورتچی** *гуфт.* мушовир; маслиҳатдиҳанда.

**МАШҒАЛА** *а.* **مشغله** 1. машғулият, кору бор. 2. ғалоғула, мағал, шӯру ғавғо, доду фарёд. 3. *гуфт.* ташвиши ҳаррӯзаи зиндагӣ.

**МАШҒУЛ** *а.* **مشغول** саргарми коре ё чизе, он ки бо коре банд аст; андармон, банд; **машғули сӯҳбат** саргарми сӯҳбат; **ба кори худ машғул** бо кори худ банд, саргарми кори худ; **машғул будан** саргарм (банд, андармон) будан бо коре: **машғули кор будан, машғули ношто будан, машғули бозӣ будан; машғул доштан** саргарм кардан, андармон (банд) кардан; диққати касеро ба корҳои ғайримуҳим ҷалб кардан; **машғул кардан** бо коре саргарм (банд, андармон) кардан; машғул доштан; **машғул шудан** саргарм (банд, андармон) шудан бо коре (*хусусан фориғ аз кори асосӣ*); шуғл варзидан, иҷро кардан кореро: **ба корҳои илмӣ ва адабӣ машғул шудан, ба тамошои чизе машғул шудан; ба чой нӯшидан машғул шудан, ба шеърхониюю шеъргӯӣ машғул шудан**.

**МАШҒУЛИЯТ** *а.* **مشغولیت** 1. машғулӣ, андармонӣ; банд будан бо коре. 2. кор, шуғл. 3. дарс: **машғулияти семинарӣ, машғулияти факултативӣ, машғулият гузаронидан**.

**МАШҒУЛӢ** **مشغولی** машғул будан, банд будан; андармонӣ бо коре, саргарми коре будан; **машғулӣ доштан** машғул будан; андармон будан; **машғулӣ кардан (намудан)** машғул шудан.

**МАШИБ** *а.* **مشیب** *кит.* пир шудан, мӯсафед шудан; пирӣ; куҳансолӣ.

**МАШИМА** *а.* **مشیمه** *кит., тиб.* ҳамроҳак, ҳамроҳ (*дар бачадони занон*).

**МАШИЯТ** *а.* مشیت *кит.* ирода, хост; хости Худо.

**МАШИНА** *англ.* مشینه *ниг.* **мошина**.

**МАШӢ** *а.* مشی *кит.* роҳ рафтан, роҳ гаштан, рафтор; **хати машӣ** роҳи пешгирифта, роҳи интихобкарда.

**МАШК** مشک пӯсти яклухт кандаю ошдода дӯхтаи гов ё гӯсфанд барои кашондани об, дӯғ *ва г.*: **машки об**.

**МАШКОБ** مشکاب *кҳн.* он ки бо машк об мекашонад, саққо; **сар қозию пой машкоб** (*мақ.*) дар ҳаққи гурӯҳи одамоне гуфта мешавад, ки аз намояндагони табақаҳои ниҳоят гуногун иборат мебошанд.

**МАШКОБӢ** مشکابی *кҳн.* касби машкоб, обкашонӣ бо машк.

**МАШКУК** *а.* مشکوک *кит.* шаковарда, дар гумономада; шубҳанок; **машкук будан** дар гумон будан.

**МАШКУФӢ//МАШКУФА** مشکوفی//مشکوفه *кит.* ҳалвое, ки аз мағзи бодом ва шакар тайёр мешавад.

**МАШҚ** *а.* مشق **1.** барои ба даст овардани малака ва маҳорат пай дар пай машғул шудан бо коре, тамрин, тайёрии пешакӣ. **2.** *ҳ.* машғулият дар қисмҳои ҳарбӣ; дарси тайёрии ҳарбӣ; **машқ додан** машғулияти тайёрии ҳарбӣ гузаронидан, машқ кунонидан; таълим додан; **машқи ҳарбӣ гузаронидан** гузаронидани амалиёти ҳарбии ба шароити ҷангӣ наздики қисму қӯшунҳо (*ҳамчун таълим*). **3.** супориш дар китобҳои дарсӣ барои омӯзондан ва мустаҳкам кардани саводу дониши талабагон аз фанне. **4.** *мус.* тайёрии пешакӣ дар навохтани созе ё дар сарояндагӣ; оҳанг; **машқи танбӯр** навохтани танбӯр, танбӯрнавозӣ; **машқи тарбияи бадан** маҷмӯи ҳаракатҳои махсуси аъзои бадан барои мустаҳкам кардани саломатӣ ва зиёд кардани қобилияти ҷисмонӣ, варзиши бадан; **машқ кардан** а) такрор ба такрор анҷом додани коре барои ёд гирифтан ва малака ҳосил кардан; б) тайёрии пешакии намоиш ё консерт (*қабл аз ба саҳна гузоштан ё ба саҳна баромадан*); тамрин кардан; **машқ кунондан** а) *тарзи бавоситаи* **машқ кардан**; б) *ниг.* **машқ додан**; **шеър машқ кардан** шеъргӯӣ ва шеърнависӣ кардан барои ёд гирифтан.

**МАШҚГОҲ** مشق‌گاه ҷои машқ, майдони машқ.

**МАШҚДИДА** مشق‌دیده машқкарда, тамринкарда, тарбияи бадан ёфта: **варзишгари машқдида**.

**МАШҚДИҲАНДА** مشق‌دهنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **машқ додан**; мураббӣ (*дар варзиш*).

**МАШҚӢ** مشقی *мансуб ба* **машқ**: **коғази машқӣ** коғази махсус барои ҳамчун мусаввада навиштани хат.

**МАШҚКАРДА** مشق‌کرده *сифати феълии замони гузашта аз* **машқ кардан**.

**МАШМАША** مشمشه *гуфт.* ҷанҷол, хархаша, ҷангу ҷидол; **машмаша кардан** ҷангу ҷидол кардан, ҷанҷол кардан.

**МАШМУМ** *а.* مشموم *кит.* он чи бо қувваи шомма ҳис карда мешавад; чизҳои бӯиданӣ; бӯидашаванда.

**МАШОИХ** *а.* مشایخ *ҷ.* **шайх**.

**МАШОМ** *а.* مشام **1.** димоғ, бинӣ. **2.** ҳисси бӯёӣ, қувваи шомма; **ба машом расидан** бо димоғ ҳис карда шудани бӯе.

**МАШОҲИР** *а.* مشاهیر *ҷ.* **машҳур;** одамони машҳур.

**МАШРАБ** *а.* مشرب **1.** *кит.* ҷои обхӯрӣ ва обгирӣ; ошомидангоҳ. **2.** зарф барои нӯшидани об, шароб *ва г.* **3.** *маҷ.* маслак, тариқат (*дар тасаввуф*).

**МАШРАБА** *а.* مشربه зарфи шишагӣ ё сафолӣ барои нигоҳ доштани моеот ва нӯшобаҳо; суроҳӣ.

**МАШРИҚ** *а.* مشرق **1.** тарафи офтоббаро, самти тулӯи Офтоб, шарқ, ховар. **2.** *ниг.* **Машриқзамин**; **амири Машриқ** *таър.* лақаби подшоҳони Сомонӣ; ◊ **гоҳ аз Машриқ гоҳ аз Мағриб** гоҳ ину гоҳ он, аз ҳар хусус, беробита, дарҳамбарҳам.

**МАШРИҚЗАМИН** مشرق‌زمین мамлакатҳое, ки дар самти офтоббаро – Шарқ воқеанд.

**МАШРИҚӢ** مشرقی **1.** *мансуб ва оид ба* **машриқ**. **2.** сокини Машриқзамин.

**МАШРУБ** *а.* مشروب об, шароб ва дигар моеъҳои нӯшиданӣ, нӯшоба, май, шароб.

**МАШРУБОТ** مشروبات *ҷ.* **машруб** (*бештар нӯшобаҳои алкоголӣ*).

**МАШРУБОТФУРӮШ** مشروبات‌فروش фурӯшандаи машрубот, майфурӯш.

**МАШРУБОТФУРӮШӢ** مشروبات‌فروشی фурӯши машрубот, майфурӯшӣ.

**МАШРУТ** *а.* مشروط шарткарда; чиз ё кори вобаста ба ягон шарт; **машрут бар ин ки**… ба шарте ки…, вобаста бар ин ки…

**МАШРУТА** *а.* مشروطه **1.** *муаннаси* **машрут**. **2.** *с.* ҳукумати мутлақаи маҳдуд бо қонуни парламентӣ (*пеш аз ҳама, конститутсия*); **инқилоби машрута** инқилобе, ки дар Эрон (1905–1911) машрутахоҳон бо талаби барпо кардани ҳукумати шоҳие, ки аз рӯи қонунҳои парламент (*пеш аз ҳама, қонуни асосӣ – конститутсия*) давлатро идора кунад, ба амал оварда буданд.

**МАШРУТАВӢ** مشروطوی *мансуб ба* **машрута**: **сохти машрутавӣ**.

**МАШРУТАТАЛАБ** مشروطه‌طلب *ниг.* **машрутахоҳ**.

**МАШРУТАТАЛАБӢ** مشروطه‌طلبی *ниг.* **маршрутахоҳӣ**.

**МАШРУТАХОҲ** مشروطه‌خواه тарафдори тарзи идораи машрутавӣ, толиби низоми конститутсионӣ.

**МАШРУТАХОҲӢ** مشروطه‌خواهی сохтани тарзи идораи маршутавӣ; талаби низоми конститутсионӣ.

**МАШРУТИЯТ** *а.* مشروطیت сохти машрутавӣ (*низоми конститутсионӣ*).

**МАШРӮҲ** *а.* مشروح шарҳдода, эзоҳшуда; баёнёфта; шарҳ, эзоҳ; баёни муфассал; **машрӯҳ шудан** шарҳ додан; муфассал баён гаштан.

**МАШРӮЪ** *а.* مشروع он чи шариат онро раво ва ҷоиз медонад, мувофиқ ба шариат.

**МАШТУТ** *а.* مشتوت торҳои танида, ки барои бофтан ба зағӯта печонда шудаанд.

**МАШҲАД** *а.* مشهد **1.** *кит.* ҷои шаҳид шудан, ҷои кушта шудан. **2.** *кит.* қабри одамони шаҳидшуда, қабристони шаҳидон. **3.** номи шаҳре дар Хуросони Эрон.

**МАШҲУД** *а.* مشهود *кит.* **1.** дидашуда, муоинашуда. 2**.** ошкор, пайдо.

шуда. **2.** ошкор, пайдо.

**МАШҲУН** *а.* مشحون *кит.* пуркарда; пур, мамлу; **машҳун ба**… пур аз…

**МАШҲУР** *а.* مشهور шӯҳратёфта, номвар, номӣ, маъруф; овозадор, номдор, номбароварда (*ба некӣ ё ба бадӣ*): **ғазали машҳур**, **дузди машҳур**, **мақоли машҳур**, **оҳанги машҳур**, **шоири машҳури тоҷик**, **машҳури ҷаҳон шудан//дар ҷаҳон машҳур шудан, ба... машҳур кардан**, **бо номе** *ё* **лақабе машҳур шудан**.

**МАШШОИЯ** *а.* مشائیه *фалс.* ҷараёнест дар фалсафаи асрҳои миёна, ки аз назарияҳои Афлотун, Арасту, Киндӣ *ва диг.* сарчашма гирифта, дар ҳис инъикосёбии ашё асоси назариявии ин ҷараён буд, перипатетизм.

**МАШШОҚ** *а.* مشّاق **1.** *кит.* бисёр машққунанда; бисёр машқу таълимдида. **2.** навозандаи созҳои торӣ; навозанда.

**МАШШОҚӢ** مشّاقی амал ва шуғли машшоқ.

**МАШШОТА** *а.* مشّاطه зане, ки мӯи арӯсонро оро медиҳад; ороишгар, шоназан.

**МАШШОЪ** *а.* مشّاء *кит.* 1. одами тезрав, тезгард. 2**.** *фалс.* пайрави машшоия.

**МАШЪАЛ** *а.* مشعل чӯби дар сараш латтаҳои равғанолуд печондашуда, ки афрӯхта торикиро равшан мекунанд; чароғ: **машъали тобон** *ё* **фурӯзон, нури машъал, шӯълаи машъал, машъал афрӯхтан** *ё* **даргирондан;** *истиоратан:* **машъали илму маърифат, машъали озодӣ, машъали рахшони адолат**.

**МАШЪАЛАФРӮЗ** مشعل‌افروز **1.** он ки машъал меафрӯзад; даргиронандаи машъалу қандилҳо (*хусусан дар дарборҳои шоҳу амирон*). **2.** *маҷ.* ташаббускор, пешдаро дар коре.

**МАШЪАЛАФРӮЗӢ** مشعل‌افروزی *исми амал аз* **машъал афурӯхтан**; бо чароғҳои ранга оро додани кӯчаву хиёбон ва биноҳо ба муносибати ягон ҷашн.

**МАШЪАЛБАР** مشعل‌بر *ниг.* **машъалдор**.

**МАШЪАЛДОР** مشعل‌دار он ки машъал дар даст дорад; он ки машъал дар даст пошопеш меравад.

**МАШЪУМ** *а.* مشعوم номуборак, бадюмн; манҳус: **хабари машъум, хасми машъум**.

**МАШЪУФ** *а.* مشعوف *кит.* 1. шефта, мафтун. **2.**

шод, хурсанд: **машъуф ва масрур**.

**МАЪБАД(А)** *а.* معبد(ه) ҷои ибодат, ибодатхона, ибодатгоҳ.

**МАЪБАР(А)** *а.* معبر(ه) *кит.* ҷои убур, гузаргоҳ; ҷои муайяни киштигузари дарё, баҳр *ва г.*

**МАЪБУД** *а.* معبود *кит.* қобили парастиш; мӯҷиби парастиш (*мас., Худо*).

**МАЪВО** *а.* مأوی//مأوا 1. паноҳгоҳ, маъман. 2. сарпаноҳ; бошишгоҳ, ҷойгоҳ, макон, ҷой, хона; *истиоратан:* **маъвои дил, маъвои умед; маъво гирифтан** ҷой гирифтан.

**МАЪВОГАҲ** مأواگه *ниг.* **маъвогоҳ**.

**МАЪВОГОҲ** مأواگاه истиқоматгоҳ, бахшишгоҳ.

**МАЪДАН** *а.* معدن 1. кон, ҷои филизот, санг *ва г.*, ки канда аз замин мебароранд. 2. моддаи химиявии ғайриорганикӣ, ки дар қишри Замин ба таври табиӣ (*дар шакли пайвастаҳо*) хобидааст, минерал. 3. пайвастаи табиии аз конҳо истихроҷшуда, ки дар корхонаҳои саноати маъдангудозӣ ва дигар унсурҳои химиявиро аз он ҷудо карда мегиранд; канданиҳо(-и фоиданок): **маъдани оҳан, кони маъдан, саноати маъдан**. 4. *маҷ.* сарчашма, маншаъ.

**МАЪДАНГУДОЗӢ** معدن‌گدازی амали об кардани (гудохтани) маъдан; корхонаи маъдангудозӣ.

**МАЪДАНДОР** معدن‌دار он қабати хок, ки маъдан дорад.

**МАЪДАНИЁТ** *а.* معدنیات *ҷ.* **маъдан:** канданиҳо, минералҳо.

**МАЪДАНӢ** معدنی *мансуб ба* **маъдан**; маъдандор; **нуриҳои маъданӣ** моддаҳои химиявии серҳосилкунандаи хок, ки дар кишоварзӣ ҳамчун поруи сунъӣ истифода мебаранд; **обҳои маъданӣ** обҳои зеризаминӣ, ки дар таркиби худ ягон моддаи химиявӣ доранд.

**МАЪДАНКАН** معدن‌کن он ки дар кони маъдан кор мекунад, он ки ба истихроҷи маъдан машғул аст, конкан.

**МАЪДАНКАНӢ** معدن‌کنی амалиёти канда баровардани маъданҳо, истихроҷи маъдан.

**МАЪДАНШИНОС** معدن‌شناس мутахассиси илми маъданшиносӣ.

**МАЪДАНШИНОСӢ** معدن‌شناسی илмест дар бораи маъданҳо – пайвастаҳои табиии раи маъданҳо – пайвастаҳои табиии химиявӣ.

**МАЪДУД** *а.* معدود 1. шумурда, ҳисобшуда. 2. ба теъдоди маҳдуд, кам, башумур.

**МАЪДУМ** *а.* معدوم *кит.* эъдомшуда, нестшуда, нобудгашта; **маъдум шудан** несту нобуд шудан.

**МАЪЗАРАТ** *а.* معذرت узрхоҳӣ; **маъзарат хостан** узр пурсидан, пӯзиш хостан.

**МАЪЗАРАТХОҲӢ** معذرت‌خواهی *исми амал аз* **маъзарат хостан**; узр хостан.

**МАЪЗУЛ** *а.* معزول азлшуда, барканоршуда (*аз мансаб*), аз кор сабукдӯшшуда; **маъзул кардан** аз кор гирифтан, аз амалу мансаб дур кардан, сабукдӯш кардан.

**МАЪЗУР** *а.* معذور 1. узрдошта, узрдор, он ки узри маъқул ва асоснок дорад; **маъзур доштан** узри касеро қабул кардан, узри касеро ба эътибор гирифтан; **узру маъзур гуфтан** бахшоиш хостан, афв пурсидан; **хайру маъзур кардан** хайрухуш кардан (гуфтан), худоҳофизӣ кардан; видоъ кардан.

**МАЪКУС** معکوس *кит.* баръаксшуда, чаппа шуда; мақлуб, нагунсор, вожгун, сарнагун.

**МАЪҚУЛ** *а.* معقول 1. он чи ба воситаи ақл дарк шудааст; аз рӯи ақл, оқилона. 2. писандидаи ақл; писандида; мақбул, хушоянд; хуб, нек; **гапи маъқул** сухани оқилона; гапи дуруст; **маслиҳати маъқул** маслиҳати дуруст; фикру мулоҳизаи қобили қабул: **маъқул афтодан** писанд омадан, хуш омадан; мавриди қабул воқеъ шудан; **маъқул будан (набудан)** писандида будан; мувофиқи майл ва табъ будан (набудан); **маъқул донистан // маъқул ёфтан** а) писандидан, пазируфтан; б) дуруст донистан, қобили қабул шумурдан; **маъқул кардан** а) дуруст донистан, хуб ҳисоб кардан, дуруст шумурдан; б) розӣ кунонидан, ба гап даровардан; **маъқул кунонидан** *тарзи бавоситаи* **маъқул кардан**; қабул кунонидан; **маъқул омадан** писанд омадан, хуш омадан, маъқул шудан; **маъқул шудан** писандида шудан; писанд омадан, хуш омадан, мувофиқи табъи касе воқеъ шудан.

**МАЪЛУЛ** *а.* معلول *кит.* иллатдор, касал, бемор, маъюб.

**МАЪЛУМ** *а.* معلوم 1. дониста, шинохта; *муқоб.*

**маҷҳул**. 2. аён, ошкор; **гӯсолаи шуданӣ аз пояш маълум** (*мақ.*); **ба мақсади маълум** бо мақсади муайян; **бо сабабҳои маълум** бо сабабҳои муайян; бо сабабҳое, ки ҳама медонанд; **маълум будан ба** *касе* хабардор будан, бохабар будан; **маълум кардан** а) хабар додан, иттилоъ додан; б) зоҳир кардан, нишон додан; **маълум шудан (гаштан)** а) ошкор шудан, аён гаштан, равшан шудан(*-и натиҷаи чизе, гузаштани вақт ва г.*); б) хабар ёфтан, огоҳ шудан; **нуфузи маълум доштан** таъсири муайян доштан, як андоза нуфуз доштан; **маълум аст, ки…** ошкор (аён, равшан) аст, ки…, ҳувайдост, ки…, **маълум мешавад, ки…**; ба хулосае омадан мумкин аст, ки…; **ин гапи маълум (аст)** ин гапест, ки ҳама медонанд, ин гапи машҳур аст.

**МАЪЛУМОТ** *а.* معلومات *ҷ.* **маълум**. 1. маҷмӯи он чи ки оид ба чизе дониста шудааст. 2. хабарҳо доир ба чизе ё масъалае, иттилоот: **маълумоти дуруст**, **маълумоти махфӣ, маълумот гирифтан, маълумот додан, маълумот ғун кардан** *ё* **ҷамъ кардан, маълумотро аниқ кардан**; **маълумоти расмӣ** он чи расман маълум гардидааст, ахбори расмӣ; **ба маълумот гирифтан** бохабар будан аз масъалае; бо ҳуҷҷате шинос будани худро эълон кардан (*дар коргузорӣ*); **ба маълумоти** *касе* **расондан** ба иттилои касе расондан, расман хабар додан (*истилоҳи коргузорист*).

**МАЪЛУМОТДИҲӢ** معلومات‌دهی *исми амал аз* **маълумот додан**; **маркази маълумотдиҳӣ** ҷои дастрас намудани ахбори лозима, маркази иттилоот.

**МАЪЛУМОТДОР** معلومات‌دار он ки дар бораи масъалае ахбори лозимаро медонад, соҳибхабар.

**МАЪЛУМОТНОК** معلوماتناک бохабар, боиттилоъ; маълумотдор.

**МАЪЛУМОТНОМА** معلومات‌نامه китоби дорои иттилооти гуногун дар ягон соҳаи илм, касбу шуғл *ва г.*: **маълумотномаи ронанда**, **маълумотномаи тиб**; **маълумотномаи телефон** китоби рақамҳои телефонҳои сокинон ва муассисаву идораҳои муайян, роҳнамои телефон.

**МАЪМАН** *а.* مأمن *кит.* ҷои амн; паноҳгоҳ.

**МАЪМУЛ** I *а.* مأمول *кит.* чизи умедкарда, чашмдошт; умед, орзу.

**МАЪМУЛ** II *а.* معمول 1. дар амал ҷорӣ, таомулшуда, расму одатшуда; расм, одат. 2. роиҷ, мутадовил, мустаъмал; **луғати маъмул** калимае, ки кор фармуда мешавад; вожаи серистеъмол; **бар хилофи маъмул** бар хилофи он чи таомул шудааст; **маъмул будан** дар амал ҷорӣ будан; роиҷ будан, ривоҷ доштан.

**МАЪМУЛӢ** معمولی *мансуб ба* **маъмул** (II); дар амал кор фармудашаванда, расмшуда; одӣ, муқаррарӣ.

**МАЪМУН** *а.* مأمون *кит.* дар амон буда, эмин аз хавфу хатар.

**МАЪМУР** I *а.* مأمور амршуда, фармонгирифта. 2. он ки ба ӯ амр шудааст, то ягон кори давлатиро ба анҷом расонад; корманди давлатӣ; вазифадоршуда, мутасаддӣ барои иҷрои коре; амалдор, мансабдор: **маъмури давлатӣ, маъмури гумрук, маъмури меҳмонхона…; маъмур шудан (гардидан)** амр гирифтан барои иҷрои ягон кори давлатӣ; вазифадор шудан.

**МАЪМУР** II *а.* مأمور таъмиршуда, иморатшуда; обод, ободон: **деҳаи маъмуру обод**.

**МАЪМУРИЯТ** *а.* مأموريت 1. корҳое, ки барои иҷро ба ягон маъмури давлатӣ ё ҳукуматӣ супурда шудааст. 2. мақомоти иҷроия; роҳбарият: **маъмурияти корхона**, **маъмурияти мактаб**, **маъмурияти муассиса**.

**МАЪМУРӢ** I مأموری *мансуб ва оид ба* **маъмурият**: **бинои маъмурӣ, маркази маъмурӣ, шӯъбаи маъмурӣ; тақсимоти маъмурӣ** ба воҳидҳои маъмурии марзӣ ҷудо кардани сарзамине; **чораи маъмурӣ** чора (танбеҳ), ки ба амру фармони маъмурият(*-и муассисаву корхона ва г.*) амалӣ мегардад (*мас., барои вайрон кардани интизоми меҳнатӣ*); **бо роҳи маъмурӣ** бо амру фармони маъмурият, бо чораю тадбирҳои расмӣ.

**МАЪМУРӢ** II معموری ободӣ, ободонӣ.

**МАЪНАВИЁТ** *а.* معنويات ҳамаи он чи, ки ба олами рӯҳӣ ва ғоявию ахлоқӣ мансуб аст; олами ботинӣ; ҳаёти маънавӣ; арзишҳои маънавӣ.

**МАЪНАВӢ** *а.* معنوی 1. *марбут ба* **фаъолияти ақлонӣ**. 2. рӯҳӣ, *муқоб.* **моддӣ; азоби маънавӣ** азоби ботинӣ. 3. ахлоқӣ: **тарбияи маънавӣ,**

**ягонагии маънавию сиёсӣ; симои маънавӣ** одобу ахлоқ ва хислати шахс; **ҳавасмандгардонии моддӣ ва маънавӣ** бо мукофотҳои пулӣ ва унвонҳои фахрӣ тақдир кардан. 4**.** маънан, мазмунан: **тарҷумаи маънавии матн** мазмунан тарҷума шудани матн.

**МАЪНАН** *а.* معناً 1**.** аз ҷиҳати маънавӣ. 2**.** аз ҷиҳати маъно, аз рӯи мазмун.

**МАЪНИДОД** معنیداد маънии гапе ё масъалаеро кушода додан, шарҳ, тафсир; **маънидод кардан** шарҳу эзоҳ додан: **ғалат** *ё* **нодуруст маънидод кардан**.

**МАЪНИДОР** معنیدار 1**.** дорои маънӣ; дорои мазмун ва мафҳуми муайян. 2**.** он чи дар зимн матлабе ё таассуротеро фаҳмонда метавонад: **нигоҳи маънидор**, **табассуми маънидор**; **маънидоркарда** *гуфт.* а) маънидорона, рамзнок; б) ифоданок; равон.

**МАЪНИДОРОНА** معنیدارانه чизеро дар назар дошта, ба чизе ишораткунон: **табассуми маънидорона**, **маънидорона нигоҳ кардан**.

**МАЪНӢ** معنی *ниг.* **маъно**.

**МАЪНО//МАЪНӢ** *а.* معنا//معنی 1**.** он чи калима, ишора, аломат *ва г.* онро ифода мекунад, мазмуни калом: **маънои калима, маънии барҷаста, маънии чуқур, маънои шеър; маънои луғавӣ** маънои аслии калима; **маънои маҷозӣ** *ниг.* **маҷозӣ**; **исми маънӣ** *грам.* номи мафҳумҳое, ки ҷисм надоранд. 2**.** мақсад, мурод, манзур. 3**.** моҳият, мазмун; **маънии зиндагӣ//маънии ҳаёт** мафҳуми ҳаёт; он чи инсон барои он ба дунё омадааст; **маънии хоб** таъбири хоб; **маънӣ доштан** мақсад доштан, ҳадаф доштан; **ба маънии** *чизе* **рафтан** ба мазмуни чизе сарфаҳм рафтан; моҳияти чизеро фаҳмидан; **аҳли маънӣ** суханварон; **ба маънӣ** моҳиятан; ботинан; **дар ин маънӣ** дар ин бобат; аз ин ҷиҳат; **узру маънӣ** *гуфт.* узрхоҳӣ, маъзаратхоҳӣ.

МАЪ

**МАЪНОӢ** معنائی *мансуб ба* **маъно**, маънидор.

**МАЪНУС** *а.* مأنوس унсгирифта, хӯкарда; одаткарда.

**МАЪРАЗ** *а.* معرض ҷои нишон додани чизе; **ба маъразі тамошо гузоштан** нишон додан, намоиш додан (*мас.*, *расмеро*).

**МАЪРАКА** *а.* معرکه 1**.** *кит.* майдони ҷанг, майдони корзор; ҷанг, муҳориба, задухӯрд. 2**.** ҷамъомади мардум барои гузаронидани мусобиқа ё иҷрои якҷояи коре; давраи муташаккилона гузаронидани ягон кор ё вазифаи махсуси иҷтимоӣ ва сиёсӣ: **маъракаи қиссагӯён**, **маъракаи алафдаравӣ**, **маъракаи интихобот**, **маъракаи киштукори баҳорӣ**, **маъракаи обуна**; **маърака гирифтан** дар майдони кушода мардумро ба гирди худ ғун кардан (*чунонки дар гузашта маддоҳону қиссахонон, гӯштингирон ва г. маъракагирӣ мекарданд*); гирд омадани одамон. 3**.** *нав.* маросими тӯй ё азо: **маъракаи хурсандӣ**, **маъракаи оши сол**; **радди маърака шудан** аз қатори мардум бароварда шудан; аз касе рӯ гардондани ҷамоат.

**МАЪРАКАГИРӢ** معرکه‌گیری *исми амал аз* **маърака гирифтан**; дар майдони кушод мардумро ба гирди худ ҷамъ кардани маддоҳону қиссахонони замони гузашта; тамошобинонро ба атрофи худ ҷамъ кардани гӯштингирон.

**МАЪРАКАЗЕБ** معرکه‌زیب маҷлисоро, маҳфилоро.

**МАЪРАКАОРО** معرکه‌آرا он ки бо сухани ширин ё бо ягон ҳунари худ ҷамъомадро гарм мекунад, маҷлисоро, маҳфилоро.

**МАЪРИФАТ** *а.* معرفت 1**.** дониш, илму дониш; *ба тариқи истиора:* **нури маърифат, чароғи маърифат афрӯхтан** *ё* **фурӯзон кардан, аз боғи маърифат гул чидан, аз илму маърифат дур будан, офтоби маърифат дамидан**. 2**.** *фалс.* дарки воқеият ба воситаи ақлу ҳис; шинохти чигунагии олам: **назарияи маърифат**. 3**.** маориф; омӯзишу парвариш, таълиму тарбия; *муқ.* **бомаърифатӣ; аҳли маърифат** соҳибмаърифатон, одамони аз илму дониш баҳраманд, ашхоси огоҳу доно; ◊ **гулҳои боғи маърифат** мактабхонон, мактаббачаҳо.

**МАЪРИФАТБЕЗОР** معرفت‌بیزار он ки ба илму дониш нафрат дорад, маърифатқимоб, ҷаҳолатпараст.

**МАЪРИФАТДӮСТ** معرفت‌دوست *ниг.* **маорифдӯст**.

**МАЪРИФАТӢ** معرفتی *мансуб ба* **маърифат**; **барномаи маърифатӣ** барнома оид ба паҳн кардани илму дониш дар байни омма ва умуман маърифатнок кардани аҳолӣ.

**МАЪРИФАТНОК** معرفتناک соҳиби илму дониш, огоҳ, донанда, ориф.

**МАЪРИФАТНОКӢ** معرفتناکی маърифатнок будан, соҳиби илму дониш будан.

**МАЪРИФАТПАЗИРӢ** معرفتپذیری донисташавандагӣ; **маърифатпазирии олам** *фалс.* ҷиҳати дигари масъалаи асосии фалсафа, ки дар бораи ба воситаи ақлу ҳис қобили дарк будан ё набудани олам баҳс мекунад.

**МАЪРИФАТПАРВАР** معرفتپرور илмдӯст; тарафдори пешрафти илму маърифат; маорифпарвар, фарҳангпарвар.

**МАЪРИФАТПАРВАРӢ** معرفتپروری маърифатпарвар будан; маорифпарварӣ, фарҳангпарварӣ.

**МАЪРУЗ** *а.* معروض арзшуда; **маъруз доштан** арз кардан, баён кардан.

**МАЪРУФ** *а.* معروف 1. шинохташуда, маълум; *муқоб.* **маҷҳул**. 2. машҳур, овозадор, шӯҳратпайдокарда дар байни халқ: **нависандаи маъруф, сарояндаи маъруф; амри маъруф** *д.* даъват барои иҷрои воҷиботи шариат; даъват ба некӯкорӣ; панду насиҳати динӣ ва ахлоқӣ; **вови маъруф** *грам.* овози «у»-и нисбатан пурра ва шунаво талаффузёбанда, ки дар хати арабии тоҷикӣ бо ҳарфи «вов» навишта мешавад (*мас.*, *дар калимаи* дуд, тут *ва г.*); **йои маъруф** *грам.* овози «и», ки дар хати арабии тоҷикӣ қоидатан бо ҳарфи «йо» навишта мешавад (*мас.*, дар калимаҳои дирӯз, тир *ва г.*).

**МАЪРӮЗА** *а.* معروضه баёноти муфассал дар ҷамъомаде дар бораи мавзӯи муайяне, нутқ (*дар конференсия*), суханронӣ: **маърӯзаи ҳисоботӣ, маърӯза кардан**.

**МАЪРӮЗАКУНАНДА** معروضه‌کننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **маърӯза кардан;** он ки дар маҷлис, конференсия *ва г.* маърӯза мекунад, сухангӯй, суханрон.

**МАЪРӮЗАЧӢ** معروضه‌چی *гуфт.*, *ниг.* **маърӯзакунанда**.

**МАЪСИЯТ** *а.* معصیت *кит.* гуноҳ, ҷурм; гуноҳ кардан.

**МАЪСУМ** *а.* معصوم бегуноҳ; он ки дар умри худ гуноҳе накардааст: **кӯдаки маъсум, тифли маъсум**.

**МАЪСУМА** *а.* معصومه *муаннаси* **маъсум**; зани бегуноҳ; покдоман.

**МАЪСУМӢ** معصومی 1. маъсум будан, бегуноҳӣ, беайбӣ. 2. покдоманӣ.

**МАЪСУМОНА** معصومانه покдилона, беғаш; **муомилаи тифлонаи маъсумона** муносибати софдилонаи хоси тифлон.

**МАЪТАЛ** معطل (*аслаш* **муаттал)** интизор, мунтазир; **маътали** *касе ё чизе* **будан** дар интизори касе ё чизе будан, касе ё чизеро мунтазир будан, касеро интизорӣ кашидан, нигарони касе шудан; **маътал кардан** дар интизорӣ нигоҳ доштан, мунтазир кардан; **маътал мондан** бекор мондан; **маътал шудан** а) мунтазир шудан, интизор будан; б) бекор мондан.

**МАЪТАЛӢ** معطلی маътал будан, интизорӣ, нигаронӣ.

**МАЪТУФ** *а.* معطوف *кит.* гардонида ба тарафе, нигаронида: **инон маътуф доштан** инон ба тарафе гардондан; ба сӯи дигар баргаштан.

**МАЪФУВ** *а.* معفو *кит.* афвшуда, бахшида; **маъфув доштан** афв кардан, аз гуноҳи касе гузаштан.

**МАЪХАЗ** *а.* مأخذ 1. ҷои ахз, ҷое, ки аз он чизеро мегиранд. 2. сарчашмаи маълумот, манбаъ: **маъхази асосӣ, маъхази илмӣ**.

**МАЪХАЗШИНОСӢ** مأخذشناسی *нав.* илме, ки усули таҳқиқ ва истифодаи сарчашмаҳоро (*хусусан таърихиро*) меомӯзад.

**МАЪХУЗ** *а.* مأخوذ *кит.* 1. ахзшуда, гирифта; ба даст омада. 2. дастгиршуда; гирифтор, бандӣ.

**МАЪҲУД** *а.* معهود 1. аҳду паймон шуда, бо аҳду паймон муайян ва муқарраршуда. 2. муқаррарӣ, одатӣ, маъмул; **ба дастури маъҳуд** аз рӯи расму қоидаи маълум.

**МАЪҶУН** *а.* معجون 1. чизи аз чанд модда таркибёфта, омеза, махлут. 2. хамираи хӯрданӣ, ки аз чанд доруи омехта бо асал ё бо шакар омода карда мешавад.

**МАЪШАР** *а.* معشر *кит.* 1. ҷамоат, гурӯҳи одамон. 2. хешовандон.

**МАЪШУҚ** *а.* معشوق он ки ишқ ва муҳаббати касе дар қалби ӯ ҷой гирифтааст, маҳбуб, дӯстдошта.

**МАЪШУҚА** *а.* معشوقه *муаннаси* **маъшуқ**.

**МАЪШУҚАБОЗӢ** **معشوقه‌بازی** ишқварзӣ; занбозӣ.

**МАЪШУҚӢ** **معشوقی** маъшуқ будан; **робитаи ошиқӣ ва маъшуқӣ** муносибати ошиқона.

**МАЪЮБ** *а.* **معیوب** 1. он ки ягон нуқсони узвӣ дорад, айбнок (**маиб** ба ин маънӣ *шакли гуфтугӯии ин калима аст*). 2. шахсе, ки дар натиҷаи бемории илоҷнопазир ё ягон иллати дигар қобилияти кориашро гумкарда дониста шудааст: **маъюби ҷанг**.

**МАЪЮС** *а.* **مأیوس** ноумедшуда, ноумед; навмед; дилшикаста; **маъюс шудан** ноумед шудан; рӯҳафтода шудан.

**МАЮСӢ** *а.* **مأیوسی** ноумедӣ, яъс: **аломати маъюсӣ дар чеҳраи** *касе* **намоён будан**; **ба маъюсӣ афтодан** ба яъсу навмедӣ дучор шудан; **дар маъюсӣ андохтан** дучори яъсу навмедӣ кардан; рӯҳафтода кардан.

**МАЪЮСОНА** **مأیوسانه** дар ҳолати ноумедӣ, навмедона: **маъюсона ҷавоб додан, маъюсона нигоҳ кардан, бо оҳанги маъюсона гуфтан**.

**МЕБЕЛ** *лот.* **میبیل** ашёву асбоби чӯбии хона (*аз қабили миз, курсӣ, диван, ҷевон*), асосия.

**МЕБЕЛСОЗ** **میبیل‌ساز** устое, ки мебел месозад, дуредгари созандаи мебел.

**МЕБЕЛСОЗӢ** **مبل‌سازی** сохтани мебел; корхонае, ки дар он мебел месозанд: **корхонаи мебелсозӣ**.

**МЕБЕЛФУРӮШӢ** **میبیل‌فروشی** фурӯши мебел; ҷои фурӯши мебел: **мағозаи мебелфурӯшӣ**.

**МЕБОИСТ** **می‌بایست** *сигаи шартию хоҳишмандӣ аз феъли* **боистан,** *ки ҳамчун калимаи модалӣ бо феълҳо маънои* **зарурриатро** *медиҳад;* лозим (зарур) буд, ки…

**МЕВА** **میوه** 1. ҳосили дарахт, бар, бор, самар: **меваи лазиз, меваи ширин, меваи тар, меваи хушк, меваҳои тирамоҳӣ, мева додан, мева фурӯхтан, мева чидан; оби мева** обе, ки аз фушурдани мева ҳосил мешавад, шираи мева; шарбат, афшура; **обу мева** мураббо ва меваҳои гуногун. 2. *маҷ.* натиҷа, ҳосили кор, самара; ◊ **меваи боғи умр** фарзанд.

**МЕВАҒУНДОРӢ** **میوه‌غنداری** *ниг.* **мевачинӣ: мавсими мевағундорӣ**.

**МЕВАДИҲАНДА** **میوه‌دهنده** *сифати феълии замони ҳозира аз* **мева додан;** самаровар: **дарахти мевадиҳанда, ниҳоли мевадиҳанда**.

**МЕВАДОР** **میوه‌دار** дарахте, ки самар дорад, мевадиҳанда: **дарахти мевадор**.

**МЕВАЗОР** **میوه‌زار** боғ ё ҷое, ки дарахти мевадори зиёд дорад.

**МЕВАОВАР** **میوه‌آور** *ниг.* **мевадиҳанда**.

**МЕВАПАЗ** **میوه‌پز : мавсими мевапаз** мавсими пухта расидани меваи дарахтон.

**МЕВАПАРВАРӢ** **میوه‌پروری** соҳаи боғдорӣ, ки бо нигоҳубини дарахтони мева ва гирифтани ҳосили онҳо машғул аст: **хоҷагии мевапарварӣ**.

**МЕВАФУРӮШ** **میوه‌فروش** он ки мева мефурӯшад, фурӯшандаи мева.

**МЕВАФУРӮШӢ** **میوه‌فروشی** 1. *исми амал аз* **мева фурӯхтан**, ҷой ё бозоре, ки дар он мева мефурӯшанд. 2. касбу кори мевафурӯш: **мевафурӯшӣ кардан**.

**МЕВАХУШККУНАК** **میوه‌خشک‌کنک** гармхона ё дастгоҳе, ки дар он мева хушк карда мешавад.

**МЕВАХУШКОНӢ** **میوه‌خشکانی** амали хушк кардани мева (*дар ҳавои кушод ё дар мевахушккунак*).

**МЕВАЧИНӢ** **میوه‌چینی** *исми амал аз* **мева чидан**; амали чидани меваҳо аз дарахтон: **мевачинӣ кардан**.

**МЕВАҶОТ** **میوه‌جات** *ҷ.* **мева**.

**МЕГАВАТТ** *ю.* **مگه‌وت** *физ.* як миллион ватт.

**МЕГАФОН** *ю.* **مگه‌فان** *тех.* абзор барои баланд кардани овоз (*аз қабили карнайи махсуси дастӣ ва г.*)

**МЕҒ** **میغ** *кҳн.* 1. абри сиёҳ; абр, сахоб. 2. тумани ғализ, абр, саҳоб; туман.

**МЕҒОЛУД** **میغ‌آلود** ҳолати осмон ё ҳаво, ки дар онҳо абр ё туман дида мешавад, абролуд; туманолуд.

**МЕДАЛ** *фр.* **مدل** 1. нишони мудаввари филизии нақшдоре, ки барои тақдири хизмате ҳамчун мукофоти давлатӣ дода мешавад. 2. нишони махсус, ки барои комёбиҳои барҷаста дар соҳаи илму фан, барои бо баҳои «аъло» тамом кардани мактаби миёна, барои ғалаба

дар мусобиқаҳои варзишӣ *ва г.* дода мешавад: **медали тилло, медали нуқра, медали хизмати шоиста** (*мукофоти давлатӣ*), **бо ордену медалҳо мукофотонидан, мактаби миёнаро бо медали тилло ё нуқра тамом кардан**.

**МЕДАЛДОР** مدلدار бо медал мукофотонидашуда, бо медал сарфароз кардашуда; дар сари сина медал дошта.

**МЕДУЗА** *ю.* مدوزه *зоол.* ҷонвари баҳрии чатрмонанд, ки бозу ва панҷаҳои дарозаш баромада меистад.

**МЕЗАК** میزک *гуфт.,ниг.* **пешоб,** меза, шоша, гумиз; **мезак кардан** мезидан.

**МЕЗАКДОН** میزکدان *ниг.* **масона**.

**МЕЗИДАН** میزیدن *гуфт., ниг.* **шошидан**.

**МЕЗОЗОЙ** *ю.* مزازای : **давраи мезозой** *геол.* дар таърихи инкишофи Замин марҳалаи байни давраҳои палеозой ва кайнозой.

**МЕЛИОРАТСИЯ** *лот.* ملیارتسیه маҷмӯи тадбирҳо (*хушконидани заминҳои сернам, обёрӣ кардан ва г.*) оид ба киштбоб ва ҳосилхез кардани замин.

**МЕЛОД//МИЛОД** میلاد замони валодат, вақти зода шудан; рӯзи таваллуд; **мелоди Масеҳ** рӯзи таваллуди Исои Масеҳ–пайғамбари аҳли насоро, ки мабдаи солшумории мелодист; **то мелод** пеш аз солшумории мелодӣ: **асри 4-уми то мелод**.

**МЕЛОДРАМА** *лот.* ملادرمه *санъ.* асари драмавие, ки дар он воқеаи фоҷиаангез бо ҳиссиёти баланди муболиғанок ва оҳанги пандомез тасвир ёфтааст.

**МЕЛОДӢ//МИЛОДӢ** میلادی 1. *мансуб ба* **мелод**. 2. солшуморие, ки аз рӯзи мелоди Исои Масеҳ сар мешавад ва дар аксари мамлакатҳои ҷаҳон ҷорист.

**МЕМБРАНА** *лот.* ممبرنه парда–тунукаи нозуки филизӣ дар гӯшаки телефон *ва г.*, ки аз ларзиши он садо ба вуҷуд меояд.

**МЕНЕҶЕР** *англ.* منجیر *нав.* 1. мутахассиси соҳаи идораи истеҳсолот – менеҷмент. 2. *варз.* дар варзиши касбӣ шахсе, ки мусобиқаҳои варзишкоронро ташкил медиҳад.

**МЕНЕҶМЕНТ** *англ.* منجمنت *нав.* назарияву амалияи идораи истеҳсолот ва фурӯши маҳсулот (*бо назардошти баланд бардоштани самаранокӣ ва афзоиши фоида*).

**МЕНИНГИТ** *ю.* میننگیت *тиб.* илтиҳоби пардаи мағзи сар; сарсом.

**МЕНШЕВИЗМ** *р.* منشویزم *таър.* ҷараёни ислоҳотхоҳии майдабуржуазӣ дар ҳизби коргарии сотсиалистӣ–демократии Русия, ки тарафдорони ин ҷараён ақаллиятро ташкил медоданд, ақаллиюн.

**МЕНШЕВИК** *р.* منشویک *таър.* пайрави меншевизм; узви ҳизби меншевикон.

**МЕНУ** مینو *ниг.* **мину**.

**МЕОД** میعاد *ниг.* **миод**.

**МЕРГАН** مرگن 1. тирандоз; тирандози моҳир. 2. шикорчӣ, сайёд.

**МЕРИДИАН** *лот.* مریدیئن *ҷугр.* хати тӯл, хати нисфуннаҳор; **меридиани Замин** хати доиравии тасаввурии кураи Замин, ки аз ҳар ду қутб мегузарад ва меридиани якум (*ё* сифрӣ) аз болои расадхонаи Гринвич (дар Лондон) гузашта, Заминро ба нимкураҳои шарқӣ ва ғарбӣ тақсим мекунад.

**МЕРИНОС** *ит.* میریناس 1. навъе аз зоти гӯсфанди маҳинпашм. 2. як навъи пашм.

**МЕРОС** *а.* میراث 1. он чи ба ирс мондааст, молу пуле, ки аз мурда ба ворисонаш мондааст: **мероси аз падар монда**. 2. ёдгориҳои маданӣ, адабӣ, меъморӣ *ва г.,* ки аз гузаштагон ба наслҳои оянда расидаанд: **мероси адабӣ** осори адабии гузаштагон; **мерос гузоштан** мерос мондан; **ба мерос гирифтан // мерос гирифтан** соҳиби мерос шудан.

**МЕРОСБАР** میراثبر *нав., ниг.* **меросхӯр**.

**МЕРОСБАРӢ** میراثبری *нав., ниг.* **меросхӯрӣ**.

**МЕРОСГИР** میراثگیر *ниг.* **меросхӯр**.

**МЕРОСГУЗОР** میراثگذار он ки аз худ мерос боқӣ мемонад, меросдеҳ.

**МЕРОСДЕҲ** میراثده *ниг.* **меросгузор**.

**МЕРОСДИҲАНДА** میراثدهنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **мерос додан**.

**МЕРОСӢ** میراثی ба мерос монда, ирсӣ, маврус: **замини меросӣ, ҳавлии меросӣ, чизу чораи меросӣ**.

**МЕРОСХӮР** میراث‌خور ворис, ирс- гиранда, он ки мерос ба ӯ мерасад.

**МЕРОСХӮРӢ** میراث‌خوری меросхӯр будан; соҳиби молу мулки меросӣ будан, меросгирӣ: **ҳаққи меросхӯрӣ доштан**.

**МЕТАЛЛ** *лот.* میتلّ *ниг.* **филиз**.

**МЕТАЛЛОГРАФИЯ** میتلاگرفیه илме, ки ба омӯхтани сохт ва хосияти физикии филизот ва хӯлаҳо машғул аст, филизшиносӣ.

**МЕТАЛЛУРГИЯ** *лот.* میتلورگیه соҳаи саноати вазнин оид ба тайёр кардани филизот; илми истеҳсоли саноатии филизот, оҳангудозӣ; **металлургияи ранга**, **металлургияи сиёҳ**.

**МЕТАЛЛУРГӢ** میتلّورگی *мансуб ба* **металлургия**.

**МЕТАН** *фр.* میتن *хим.* газе, ки аз омехтаи карбон бо гидроген ҳосил мешавад ва сӯзандаю бебӯй аст, гази ботлоқӣ, гази кам.

**МЕТАФИЗИК** *ю.* میته‌فزیک олими соҳаи метафизика.

**МЕТАФИЗИКА** *ю.* میته‌فزیکه **1.** таълимоти фалсафӣ дар бораи асосҳои фавқуттабии ҳастӣ, ба таҷрибаи ҳиссӣ дастнорас будани ашё *ва г.* **2.** тарзи тафаккури ғайридиалектикист, ки ҳодисаҳои олами моддиро бидуни алоқамандӣ ва инкишофёбии онҳо баррасӣ мекунад.

**МЕТЕОР** *ю.* میتیار шиҳоб, ситораи паррон.

**МЕТЕОРИТ** *ю.* میتیاریت ҷисми физикии сангӣ ё филизӣ ва ё сангию филизӣ, ки аз фазо ба замин меафтад, пораи ситораи паррон, шиҳобпора.

**МЕТЕОРИТӢ** میتیاریتی *мансуб ба* **метеорит**: **бороии метеоритӣ**.

**МЕТЕОРОЛОГИЯ** *ю.* میتیارالاگیه илм оид ба ҳодисаҳои фазои атрофи Замин ва пешгӯии обу ҳаво; обуҳавошиносӣ, ҳавошиносӣ.

**МЕТИЛ** *фр.* میتیل *хим.* моддае, ки аз як атоми карбону се атоми гидроген иборат аст; пасмондаи метан.

**МЕТИЛӢ** میتیلی *мансуб ба* **метил**: **спирти метилӣ** спирти аз ҷӯб (аррамайда) ҳосилшудаи заҳрнок, ки дар дорусозӣ ва техника истифода мешавад.

**МЕТИН** میتین кӯбаи оҳании нӯлғафс, ки бо он санг мешикананд ё аз кӯҳ маъдан мекананд; зоғнӯл.

**МЕТОД** *ю.* میتاد усули маърифат ва тадқиқи ҳодисаҳои табиат ва ҳаёти ҷамъиятӣ; маҷмӯи равишҳои тадқиқи назариявӣ ва ба амал татбиқ кардани онҳо, равиш.

**МЕТОДИКА** *ю.* میتادیکه маҷмӯи усулҳои таълими чизе ё иҷрои амали коре; **методикаи таълим** усули таълим, равишу омӯзиш.

**МЕТОДИСТ** *ю.* میتادیست мутахассиси усули таълими ягон фан, равишомӯз.

**МЕТОДӢ** میتادی *мансуб ба* **метод**; **дастури методӣ** дастур оид ба тарзу усули таълиму тадриси фанне.

**МЕТОДОЛОГИЯ** *ю.* میتادالاگیه таълимоти умумӣ дар бораи методу равишҳои илмӣ дар пажӯҳиши мавзӯъҳои ягон соҳаи илм.

**МЕТОДОЛОГӢ** میتادالاگی *мансуб ба* **методология,** оид ба методология: **семинари методологӣ**.

**МЕТР** *ю.* متر **1.** воҳиди андозагирии дарозӣ, ки ба 100 см баробар аст: **метри мураккаб, метри мураббаъ**. **2.** ҷадвал ё навори ба дарозӣ 100 см, ки барои андоза кардани чизе ба сантиметрҳо тақсим карда шудааст; метрчӯб.

**МЕТРАЖ** *ю.* مترژ 1. дарозӣ ба ҳисоби метр. **2.** масоҳати хонаю ҷо ба ҳисоби метри мураббаъ.

**МЕТРӢ** متری *мансуб ба* **метр**.

**МЕТРО** *фр.* میترا як навъи нақлиёти мусофирбарии зеризаминӣ, ки аз вагонҳои ба ҳам васлшуда иборат аст, метрополитен.

**МЕТРОПОЛИТЕН** *фр.* میتراپالیتن роҳи оҳани зеризаминии шаҳрӣ, ки як навъи нақлиёти мусофирбарӣ ҳисоб мешавад.

**МЕХ** میخ милаи кӯтоҳи нӯгтези филизӣ ё чӯбие, ки бо он ду порчаи чӯбӣ ё филизиро ба ҳам васл мекунанд ё онро ба девор кӯфта, ҳар чиз меовезанд ва ё ба замин кӯфта чорворо ба он мебанданд; **мехи печдор** винт; **мех задан** мех кӯфтан ба ҷое (*мас., ба девор*); **мех кардан** мех зада маҳкам кардан (*чизеро*); ◊ **қоматаш мех барин рост** одами солими боқувват.

**МЕХАК** میخک 1. *ниг.* **мехчагул**. 2. доначаҳои хурди хушбӯй, ки аз ғунчаҳои буттаи мехча-

гул ҷамъ карда хушкондаанд ва онро кӯфта ба хӯрок ё шарбатҳо меандозанд.

**МЕХАНИЗАТОР** *р.* میخنیزتار 1. мутахассиси соҳаи механизатсия. 2. коргари ихтисосманде, ки мошину олоти механиконидаро идора ва нигоҳубин мекунад: **механизатори хоҷагии деҳқонӣ**.

**МЕХАНИЗАТОРӢ** میخنیزتاری касбу кори механизатор.

**МЕХАНИЗАТСИЯ** *ю.* میخنیزتسیه *ниг.* **механиконӣ**.

**МЕХАНИЗМ** *ю.* میخنیزم 1. сохти даруни мошин (*олат ё дастгоҳ*): **механизми соат**. 2. *маҷ.* сохт ё сохторе, ки тартибу қоидаи ягон соҳаи фаъолиятро муайян мекунад: **механизми давлатии идоракунӣ**.

**МЕХАНИК** *фр.* میخنیک 1. мутахассиси соҳаи механика. 2. он ки ба кор ва истифодабарии мошинҳо назорат ва роҳбарӣ мекунад.

**МЕХАНИКА** *ю.* میخنیکه 1. *физ.* соҳаи физика оид ба қонунҳои ҳаракати ҷисмҳо дар фазо ва қувваҳои ба амаловарандаи ин ҳаракат: **механикаи назариявӣ**. 2. *тех.* бахши техника, ки бо ҳалли вазифаҳои дар амал татбиқ кардани қонунҳои ҳаракати ҷисмҳо ва қувваҳои муҳассали он машғул аст: **механикаи сохтмон**.

**МЕХАНИКӢ** میخنیکی *мансуб ба* **механика**: **корхонаи механикӣ**, **қувваи механикӣ**.

**МЕХАНИКОНИДАН** میخنیکانیدن ба кори мошинӣ гузаронидани кори соҳае, бо мошину олоти механикӣ таҷҳизонидан, механикӣ кардан: **механиконидани деҳқонӣ**.

**МЕХАНИКОНӢ** میخنیکانی *исми амал аз* **механиконидан**; механизатсия.

**МЕХАНИТСИЗМ** *ю.* میخنیتسیزم *фалс.* як намуди тарзи метафизикии тафаккур ва дарки оламии моддӣ, ки қонуниятҳои мураккаби тараққиётро чун қонунҳои одии механика маънидод мекунад.

**МЕХГАРДОН** میخ‌گردان асбоби оҳание, ки пойафзолро ба рӯи он монда мехчаҳояшро қат мекунанд; ◊ **мехгардон кардан** *гуфт.* аз ҷое ба ҷои дигар бурда бастани чорвои хонагӣ дар алафзор, ҷогардон кардан.

**МЕХӢ** میخی **: хати мехӣ** *таър.* навъи хатест, ки бо аломатҳои мехмонанд навишта мешуд ва ёдгориҳои хатии забони форсии бостон бо ин хат китобат шудааст (*мас., Катибаи Бесутун дар наздикии шаҳри Кирмоншоҳи Эрон*).

**МЕХКАШАК** میخ‌کشک асбобе, ки бо ёрии он мехи кӯфтаро кашида мегиранд.

**МЕХКӮБ** میخ‌کوب бо мех ба ҷое кӯфта маҳкам карда; ◊ **дар ҷои худ мехкӯб шудан** аз тарс ё ҳайрат дар як ҷо шах шуда мондани касе.

**МЕХКӮБӢ** میخ‌کوبی *исми амал аз* **мех кӯфтан (мех задан)**.

**МЕХПАРЧ** میخ‌پرچ милаи сусте, ки ҳангоми кӯфтан нӯгаш парчин мешавад.

**МЕХПАРЧИН** میخ‌پرچین бо мех парчин кардашуда; **мехпарчин кардан** мехҳои зиёдро зада маҳкам кардан; меху милаҳои кӯтоҳи филизиро кӯфта ба ҳам васл кардан.

**МЕХСОЗ** میخ‌ساز устое, ки аз филизот ё аз чӯб меху мехчаҳо месозад.

**МЕХСОЗӢ** میخ‌سازی касбу кори мехсоз; истеҳсоли мех.

**МЕХСУТУН** میخ‌ستون *нав.* ходае, ки дар ҷойҳои яхбаста ва ботлоқзор рост-рост ба замин мезананд, то ки ҳамчун поя ва таҳкурсӣ хизмат кунад.

**МЕХЧА** میخچه мехи хурди оҳанӣ ё чӯбӣ.

**МЕХЧАГУЛ** میخچه‌گل *бот.* гиёҳе, ки соқа - шохаҳои дароз ва дар нӯги шохаҳо гулҳои калони рангоранги сурху сафеду бунафш *ва г.* дорад; гули мехак.

**МЕХЧАКОРӢ** میخچه‌کاری мехчаҳои зиёдеро зада маҳкам кардани чизе ба чизи дигар.

**МЕХЧАОБАК** میخچه‌آبک *бот.* як навъи ангур.

**МЕХЧӮБ** میخ‌چوب мехи чӯбӣ, мехи аз чӯб тайёршуда.

**МЕҲ** مه *кит.* калон, бузург, *муқоб.* **кеҳ**; **кеҳону меҳон** хурдону бузургон.

**МЕҲАН** میهن ватан, зодгоҳ.

**МЕҲАНДӮСТ** میهن‌دوست *ниг.* **ватандӯст**.

**МЕҲАНДӮСТӢ** میهن‌دوستی *ниг.* **ватандӯстӣ**.

**МЕҲАНӢ** میهنی *ниг.* **ватанӣ**.

**МЕҲАНПАРАСТ** میهن‌پرست *ниг.* **ватанпараст**.

**МЕҲАНПАРАСТӢ** میهن‌پرستی *ниг.* **ватанпарастӣ**.

**МЕҲАНФУРӮШ** میهن‌فروش *ниг.* **ватанфурӯш**.

**МЕҲАНФУРӮШӢ** میهن‌فروشی *ниг.* **ватанфурӯшӣ**.

**МЕҲБАРА** *а.* محبره сиёҳидон, давот.

**МЕҲВАР** *а.* محور 1. тире, ки чарх дар атрофи он давр мехӯрад; **меҳвари чархи ароба**, **меҳвари чархҳои пеши мошин**, **меҳвари чархи ресмонресӣ**. 2. *ҷуғр.* хати рости фаразӣ, ки як сари он ба қутби шимол ва сари дигараш ба қутби ҷануб пайвастааст ва Замин дар гирди он давр мезанад. 3. *маҷ.* марказ, асос; ◊ **меҳвари сӯҳбат** мавзӯи асосии сӯҳбат.

**МЕҲВАРӢ** محوری 1. *мансуб ба* **меҳвар**. 2. *маҷ.* марказӣ, асосӣ.

**МЕҲЗОР** *а.* مهذار *кит.* беҳудагӯй; ҳарзагӯй.

**МЕҲИН** مهین *кит.* калонтарин, бузургтарин; калон, бузург; **писари меҳин** писари калон (*дар синну сол*).

**МЕҲЛАБ** *а.* محلب *кит.* зарфи ширдӯшӣ, ширдӯша, хурма.

**МЕҲМОЗ** *а.* مهماز оҳани махсуси нӯгтез, ки ба ақиби пошнаи мӯза устувор карда, барои давонидани асп ба кор мебаранд, маҳмез.

**МЕҲМОН** مهمان//میهمان он ки ба хонаи каси дигаре омада аз тарафи соҳиби хона пазирой мебинад; **тоқати меҳмон надошт, хона ба меҳмон гузошт** (*зарб.*); **меҳмони нохонда** *ниг.* **нохонда; меҳмони туфайлӣ** *ниг.* **туфайлӣ; меҳмон кардан** касеро ба сифати меҳмон даъват кардан (*ба хонаи худ*), ҳамчун меҳмон пазирой кардан; **меҳмон шудан** ба сифати меҳмон ба хонаи касе рафтан, ҳамчун меҳмон дар ҷое воқеъ шудан; ◊ **меҳмони нав** тифли навзод.

**МЕҲМОНАК** مهمانک *гуфт. шакли тасғир ва навозишии* **меҳмон**.

**МЕҲМОНГУРЕЗ** مهمان‌گریز он ки меҳмонро хуб қабул намекунад, меҳмонро дар хонааш танҳо мемонад; он ки меҳмонро дӯст намедорад.

**МЕҲМОНДОР** مهمان‌دار он ки меҳмонро пазирой ва парасторӣ мекунад; меҳмондӯст.

**МЕҲМОНДОРӢ** مهمان‌داری 1. пазирой ва парасторunion меҳмон, қабули меҳмон; зиёфат барои меҳмонон. 2. меҳмоннавозӣ; **меҳмондорӣ кардан (намудан)** ба сифати меҳмон даъват карда зиёфат додан; меҳмоннавозӣ кардан.

**МЕҲМОНДӮСТ** مهمان‌دوست он ки омадани меҳмонро дӯст медорад, меҳмонпарвар; меҳмоннавоз: **мардуми меҳмондӯст, мизбони меҳмондӯст**.

**МЕҲМОНДӮСТӢ** مهمان‌دوستی меҳмондӯст будан; меҳмоннавозӣ.

**МЕҲМОНӢ** مهمانی ба сифати меҳмон омадан ё рафтан меҳмон ба ҷое; меҳмондорӣ, зиёфат: **ба меҳмонӣ бурдан (омадан, рафтан), ба меҳмонӣ даъват кардан (хабар кардан, хондан, чеғ задан)**.

**МЕҲМОНКАДА** مهمان‌کده *ниг.* **меҳмонхона**.

**МЕҲМОННАВОЗ** مهمان‌نواز меҳмондӯст; он ки меҳмонро нағз пазирой мекунад: **мардуми меҳмоннавоз; меҳмоннавоз будан**.

**МЕҲМОННАВОЗӢ** مهمان‌نوازی меҳмоннавоз будан, меҳмондӯстӣ.

**МЕҲМОННАВОЗОНА** مهمان‌نوازانه аз рӯи меҳмоннавозӣ, меҳмондӯстона: **муомилаи меҳмоннавозона, меҳмоннавозона истиқбол кардан (пешвоз гирифтан)**.

**МЕҲМОНПАЗИР** مهمان‌پذیر он ки меҳмон пазирой мекунад, пазирандаи меҳмон, мизбон.

**МЕҲМОНСАРО(Й)** مهمان‌سرا//مهمان‌سرای меҳмонхона: **меҳмонсарои ҳукуматӣ** иморати махсус барои иқомати меҳмонони ҳукуматӣ.

**МЕҲМОНХОНА** مهمان‌خانه 1. утоқи махсус барои пазироии меҳмонон; хонаи меҳмоннишини ҳар ҳавлӣ. 2. бинои бисёрхонадор дар шаҳрҳо барои истиқомати мусофирон.

**МЕҲНАТ** *а.* محنت 1. азоб, ранҷ, машаққат, заҳмат **меҳнат кашидан** азобу машаққат кашидан, дар азоб будан. 2. фаъолияти мақсаднок ва ба ҷамъият нафъовари инсон, ки ранҷу кӯшиши ақлонӣ ва ҷисмонӣ металабад; кор; **меҳнати вазнин (миёншикан, пурмашаққат, сахт, тоқатфарсо), меҳнати даст(а)ҷамъона, меҳнати деҳқонӣ, меҳнати зарбдорона, меҳнати фидокорона (бунёдкорона, шоён), меҳнати осоишта, меҳнати саҳро,**

**меҳнати ҳалол, иди меҳнат, интизоми меҳнат, тақсимоти меҳнат, зоеъ нарафтани меҳнати** *касе; ба таври истиора*: **арсаи меҳнат, майдони меҳнат, ниҳоли меҳнати** *касе* **меваи роҳат додан**; **меҳнати дастӣ** коре, ки дар истеҳсолот бе ёрии мошин ва техника, яъне бо қувваи бозу ба ҷо оварда мешавад; **меҳнати кироя** меҳнате, ки шахси воситаи истеҳсолот надошта барои рӯзгузаронӣ ба сармоядор мефурӯшад; **меҳнати фикрӣ//меҳнати ақлонӣ** корест (*аз қабили* корҳои эҷодӣ, илмӣ, муҳандисӣ *ва г.*), ки одам барои иҷрои он қувваи ақлонии худро сарф мекунад; **меҳнати ҷисмонӣ** корест (*аз қабили* деҳқонӣ, сохтмон, ҳаммолӣ *ва г.*), ки асосан бо қувваи бадани одам иҷро карда мешавад, кори ҷисмонӣ; **музди меҳнат** ҳаққе, ки дар бадали иҷрои кор дода мешавад; **рӯзи меҳнат** воҳиди кори якрӯза дар муҳосибаи меҳнати деҳқонон; **меҳнат кардан** кор кардан; **аз меҳнати** *касе* **фоида бурдан** касеро истисмор кардан; ◊ **аҳли меҳнат** меҳнаткашон, заҳматкашон; **меҳнати** *касе* **сӯхтан** кори анҷомдодаи касе самара надодан (бенатиҷа мондан).

**МЕҲНАТГУРЕЗ** محنت‌گریز он ки кор кардан намехоҳад, коргурез; танбал, коҳил.

**МЕҲНАТГУРЕЗӢ** محنت‌گریزی меҳнатгурез будан, коргурезӣ; танбалӣ, коҳилӣ.

**МЕҲНАТДӮСТ** محنت‌دوست одами меҳнатӣ, он ки аз кор намегурезад, он ки меҳнат карда нон хӯрданро вазифаи асосии худ медонад.

**МЕҲНАТДӮСТӢ** محنت‌دوستی меҳнатдӯст будан, кордӯстӣ.

**МЕҲНАТӢ** محنتی 1. *мансуб ба* **меҳнат**; кори асосёфта бар меҳнат: **ғалабаи меҳнатӣ, тарбияи меҳнатӣ, фаъолияти меҳнатӣ, шӯҳрати меҳнатӣ**; **рӯзи меҳнатӣ** рӯзи корӣ. 2. меҳнаткаш, меҳнатдӯст: **марди меҳнатӣ, одами меҳнатӣ**; **мардуми меҳнатӣ // халқи меҳнатӣ** меҳнаткашон. 3. маҳсули меҳнат; бо меҳнат(-и ҳалол); **даромади меҳнатӣ, нони меҳнатӣ**; **дафтарчаи меҳнатӣ** ҳуҷҷатест ба шакли дафтари хурд, ки дар он маълумот оид ба фаъолияти меҳнатии коргарону хизматчиён сабт мешавад; **муассисаи ислоҳи меҳнатӣ** маҳбас ва коргоҳ ё корхонаҳои махсус, ки маҳбусон дар он мӯҳлати ҷазои худро бо кор адо мекунанд; **рухсатии меҳнатӣ** муддати ҳарсолаи аз кор муваққатан озод кардан (*барои истироҳат*) бо ҳифзи ҷой ва музди миёнаи кор.

**МЕҲНАТКАШ** محنت‌کش он ки бо меҳнати худ (кори худ) рӯз мегузаронад, меҳнаткунанда; меҳнатдӯст, кордӯст.

**МЕҲНАТКӮФТА** محنت‌کوفته хаста аз меҳнати зиёд, коркӯфта.

**МЕҲНАТҚАРИН** محنت‌قرین меҳнатдӯст, меҳнатӣ.

**МЕҲНАТОБОД** محنت‌آباد 1. ҷои азобу машаққат. 2. ҷои бо кору кӯшиши меҳнаткашон ободгардида.

**МЕҲНАТРАСОН** محنت‌رسان расонандаи бало, расонидани мусибат, озордиҳанда.

**МЕҲНАТРӮЗӢ** محنت‌روزی 1. он ки азобу машаққат кашидан дар тақдири ӯст. 2. меҳнатдӯст, меҳнатӣ.

**МЕҲНАТСАРО** محنت‌سرا 1. ғамхона, ғамкада. 2. *маҷ*. дунё.

**МЕҲНАТТАЛАБ** محنت‌طلب коре, ки сарф кардани меҳнати зиёдро талаб мекунад: **кори меҳнатталаб**.

**МЕҲНАТШИНОСӢ** محنت‌شناسی як соҳаи илми иқтисод, эргономика.

**МЕҲР** مهر 1. муҳаббат, ишқ, дӯстдорӣ; навозиш, меҳрубонӣ; **меҳри модар, меҳри поки Ватан, аз рӯи меҳр, бо меҳр, меҳри беандоза доштан, меҳри** *касе* **дар дил будан**; *ба таври истиора*: **меҳри** *касеро* **аз дил кандан, меҳри** *касеро ба чизе* **бедор кардан** (*мас., меҳри касберо*), **тухми меҳр дар дили** *касе* **коштан**. 2. офтоб, хуршед: **меҳри мунир, меҳри оламтоб, меҳри Ховар; меҳри дурахшон дамидан** офтоби тобон намоён шудан, офтоб баромадан; **меҳр бастан** нисбат ба касе ё чизе меҳру муҳаббат пайдо кардан; касе ё чизеро дӯст доштан, нағз дидан; **меҳр мондан** дӯст доштан касеро, дил бастан ба касе; **меҳри** *касе ё чизе* **ба дил ҷо шудан** *ё* **дар дил ҷой гирифтан** меҳр бастан ба касе ё чизе, касе ё чизеро дӯст доштан. 3. моҳи ҳафтуми солшумории шамсӣ пас аз шаҳривар ва пеш аз обон (*мутобиқ ба моҳи* «мизон»*-и тақвими бурҷӣ*), ки он ба сентябр - октябри милодӣ рост меояд; номи рӯзи шонздаҳуми ҳар моҳи шамсӣ; ◊ **меҳр дар чашм // меҳр дар дида** бо ёру дӯстон ҳар

қадар зиёдтар воҳӯрдӣ ва рафтуомад кардӣ, ҳамон қадар бештар онҳоро дӯст медорӣ (ба онҳо дил мебандӣ).

**МЕҲРАНГЕЗ** مهرانگیز он чи ҳисси муҳаббат ва меҳрубонӣ ба вуҷуд меорад; пурмеҳру муҳаббат: **нигоҳи меҳрангез**, **чашми меҳрангез**, **суханҳои меҳрангез**.

**МЕҲРБОР** مهربار пур аз меҳрубонӣ: **нигоҳи меҳрбор**.

**МЕҲРВАР** مهرور *кит.* меҳрубон, мушфиқу меҳрубон.

**МЕҲРВАРЗ** مهرورز *кит.* ишқварз, ошиқ.

**МЕҲРВАРЗӢ** مهرورزی *кит.* ишқварзӣ, ошиқӣ.

**МЕҲРГИЁҲ** مهرگیاه 1. гиёҳе, ки решааш монанд ба шакли одамист ва дар тибби Чин истеъмоли зиёд дорад, астаранг. 2. растание, ки аз рӯи ақидаи хурофӣ ҳар кас бехи онро бо худ дошта бошад, ҳама ба ӯ меҳр мебанданд ва дӯсташ медоранд, мардумгиёҳ.

**МЕҲРГОН** مهرگان 1. яке аз ҷашнҳои бостонист, ки ҳар сол рӯзи шонздаҳуми меҳрмоҳ - рӯзи эътидоли шабу рӯз дар тирамоҳ ҷашн мегирифтанд. 2. тирамоҳ, поиз, хазон, хазонрез, баргрезон.

**МЕҲРГОНӢ** مهرگانی 1. *кит. мансуб ба* **меҳргон**. 2. *мус.* номи яке аз оҳангҳои мусиқӣ.

**МЕҲРГУСИЛ** مهرگسیل *кит.* 1. шиканандаи ҳусни офтоб; *киноя аз* хушруй. 2. меҳршикан, тарки муҳаббат кардан, қатъи муҳаббат кардан.

**МЕҲРДАВЛАТ** مهردولت *кит.* он ки давлаташ монанди офтоб дар дурахшонӣ ва авҷу равнақ аст.

**МЕҲРӢ I** مهری *мансуб ба* **меҳр** 1; офтобӣ, хуршедӣ.

**МЕҲРӢ II** مهری *бот.* як навъи гиёҳи даштӣ, ки гули он заҳрдор аст.

**МЕҲРКОР** مهرکار *кит.* бомуҳаббат, меҳрубон.

**МЕҲРМОҲ** مهرماه *ниг.* **меҳр** 3.

**МЕҲРНОМА** مهرنامه номаи меҳру муҳаббат, номаи садоқат, номаи ишқу вафо.

**МЕҲРОБ** I *а.* محراب тоқи даруни масҷид, ки ба тарафи қибла нигоҳ мекунад; ҷои истодани имом дар намози ҷамоа.

**МЕҲРОБ** II مهراب номи подшоҳи Кобул, ки падари модари Рустам–қаҳрамони «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ буд.

**МЕҲРОМЕЗ** مهرآمیز аз рӯи меҳрубонӣ; меҳрубонона, пурмеҳру муҳаббат.

**МЕҲРОФАРИН** مهرآفرین дорои меҳру муҳаббати қавӣ, дӯстдоранда.

**МЕҲРПАЙВАНД** مهرپیوند *нав.* робита ва пайванде, ки дар пояи меҳру муҳаббат бунёд шудааст, дӯстӣ, рафоқат.

**МЕҲРПАРВАР** مهرپرور 1. парварандаи меҳру муҳаббат; меҳрубон, навозишкор. 2. офтобпарвар.

**МЕҲРПАРАСТ** مهرپرست *д.* пайрави дини меҳрпарастӣ.

**МЕҲРПАРАСТӢ** مهرپرستی *д.* яке аз динҳои бостонии халқҳои эронӣ, ки асоси он аз парастиши Офтоб ва рушноӣ иборат буд, митроизм.

**МЕҲРСОЗ** مهرساز *кит.* офарандаи меҳру муҳаббат, дӯсткор.

**МЕҲРСОН** مهرسان чун офтоб, монанди хуршед.

**МЕҲРУБОН** مهربان бомеҳру муҳаббат, пурмуҳаббат, навозишкор, мушфиқ, дӯстдор: **ёри меҳрубон** ёри азиз; **модари меҳрубон**, **фарзанди меҳрубон; меҳрубон будан** мушфиқ будан, ғамхор будан; хушрафтор будан бо касе; **меҳрубон шудан** (ё **гаштан**) а) дӯстдор гаштан; ошиқ шудан; б) мушфиқу ғамхор гаштан; лутф кардан.

**МЕҲРУБОНӢ** مهربانی меҳру муҳаббат, шафқат, дӯстдорӣ; лутфу марҳамат; **бо меҳрубонӣ** аз рӯи меҳру шафқат, меҳрубонона; **меҳрубонӣ кардан** а) бо меҳру муҳаббат муносибат кардан бо касе; б) илтифот кардан; бахшидан.

**МЕҲРУБОНОНА** مهربانانه бо меҳру муҳаббат, бо меҳрубонӣ; пур аз меҳру шафқат; дӯстдорона, навозишкорона: **муносибати меҳрубонона**, **суханҳои меҳрубонона**, **табассуми меҳрубонона**, **меҳрубонона нигоҳ кардан**.

**МЕҲТАР** مهتر 1. бузургтар, калонтар, *муқоб.* **кеҳтар: на ҳар ки ба қомат меҳтар, ба қимат беҳтар** (*зарб.*). 2. одами бузург, бузургвор,

олимақом; сардори қавме ё гурӯҳе. 3. *кҳн.* саис, нигаҳбони аспон.

**МЕҲТАРЗОДА** مهترزاده *кит.* бузургзода, асилзода.

**МЕҲТАРӢ** مهتری бузургӣ, сардорӣ, калонӣ.

**МЕҲТАРНАЖОД** مهترنژاد *кит.* бузургзода, асилнажод, аз нажоди бузургону меҳтарон.

**МЕҲТАРОЙИН** مهترآئین *кит.* бузургтабъ, олитабиат, дорои оини бузургиву олитаборӣ.

**МЕҲТАРПАРАСТ** مهترپرست бузургпараст, сардорпараст, калонпараст.

**МЕҲҶАМА** *а.* محجمه *кит., тиб.* шиша, зарфи ҳаҷҷомӣ, шишаи хунгирӣ.

**МЕҲҶАН** *а.* محجن қуллоб, шаст, чангак.

**МЕШ** میش гӯсфанд, гӯсфанди мода.

**МЕШИГАР** میشی گر чармгари чарми гӯсфанд.

**МЕШИГӢ** میشیگی *ниг.* **мешӣ** 3.

**МЕШӢ** میشی 1. *мансуб ба* **меш**; гӯсфандӣ; **чашм(он)и мешӣ** чашми монанд ба чашми гӯсфанд; чашми сиёҳи моил ба сабз. 2. пӯсти даббоғишудаи меш, чарми гӯсфанд, сафён, тимоҷ. 3. аз чарми меш (гӯсфанд) дӯхташуда ё таҳияшуда, мешигӣ: **суфраи мешӣ**, **шалвори мешӣ**.

**МЕШСОР** میشسار *кит.* 1. бо нақши сари гӯсфанд нақшу нигоршуда, ба нақши сари меш ороста. 2. номи яке аз тахтҳои Хусрави Парвиз дар «Шоҳнома».

**МЕШЧАШМ** میشچشم он ки чашмони ба чашми гӯсфанд монанд дорад, дорои чашмони мешӣ, бо чашмони гӯсфандӣ.

**МЕЪДА** *а.* معده *биол.* узви бадани инсон, ҳайвон ва дигар мавҷудоти зинда, ки хӯрок ба он медарояд ва ҳазм мешавад; **вайрон шудани меъда** ҳазм карда натавонистани меъда, касал шудани меъда; **меъда гирифт кардан** ба қабзият гирифтор шудани меъда; **меъдаи худро ором додан** ҳисси ба хӯрок доштаи худро қонеъ кардан, нафси худро ором кардан.

**МЕЪЁР** *а.* معیار 1. тарозуи зарсанҷ; санги маҳак; асбоб ё олати санҷиши чизе. 2. андоза, ченак, паймона. 3. андоза, наҳв, милок; миқдор, мизон; **меъёри баҳогузорӣ** талаботе, ки дар асоси он баҳо муайян мешавад (*мас., ба дониши талаба);* **аз меъёр зиёд** аз ҳадди муайян зиёд; **аз меъёри**… аз андозаи…, назар ба ҳисоби…; **аз меъёр гузаштан** аз ҳад гузаштани чизе; **ба меъёр даровардан** ба ҳадди муайян овардан; меъёр ҷорӣ кардан; ◊ **меъёри забони адабӣ** намуна, анъана ва маҷмӯи талаботи дар нутқи хаттию шифоҳӣ (*новобаста ба ҷои истиқомат ва мансубият ба табақаҳои ҷамъиятии халқе*) эътирофгардидаи тарзи талаффуз ва мавриди истеъмоли калимаю ибораҳо *ва г.*, ки ба ташаккули умумияти забонии миллат замина мегузорад.

**МЕЪЁРӢ** معیاری *мансуб ба* **меъёр**.

**МЕЪЗАНА** *а.* مئذنه *кит.* маъзана, манораи азонгӯӣ.

**МЕЪЗАР** *а.* مئزر *кит.* либоси болопӯши чодармонанд; чодар.

**МЕЪЛОҚ** *а.* معلاق *кит.* чангак, чангаки овеза; чангаки қанораи қассобӣ; *гуфт.* мелоқ.

**МЕЪМОР** *а.* معمار 1. созандаи иморат, устои бинокор. 2. он ки нақшаи иморатро кашида, сохтмони онро назорат мекунад, мутахассиси лоиҳакашӣ ва иморатсозӣ.

**МЕЪМОРӢ** معماری 1. *мансуб ба* **меъмор**. 2. кори меъмор, бинокорӣ. 3. санъати лоиҳакашӣ ва иморатсозӣ: **услуби меъморӣ**.

**МЕЪРОҶ** *а.* معراج 1. он чи ба воситаи он боло мебароянд; нардбон, зинапоя. 2. боловарӣ, болобарой, уруҷ кардан. 3. рафтани Муҳаммади пайғамбар (с) ба осмон ва мулоқӣ шудани ӯ бо Худованд, ки шаби 27-уми моҳи раҷаби соли қамарӣ воқеъ гардидааст ва мусулмонон ин рӯзро ид мекунанд (*иди раҷаб*).

**МЕЪҶАР** *а.* معجر *кит.* рӯпӯш, чашмбанди занон; сарандоз.

**МИҒФАР** *а.* مغفر *кҳн., кит.* тоскулоҳ, кулоҳи филизии ҷангӣ, хӯд.

**МИДОД** *а.* مداد *кит.* 1. сиёҳии хатнависӣ. 2. қалами одӣ.

**МИДҲАТ** *а.* مدحت *кит.* мадҳ, ситоиш.

**МИЁН** میان 1. миёна, васат; *муқоб.* **канор**; байни ҳар чиз; байн, мобайн: **аз миёни** (*одамон гузашта*), **аз миёни** (*китобҳо*); **дар миёни мардум** дар байни омма; **аз миён** а) аз байн; б)

*мач.* аз он вақт (фурсат). 2. камари одам ва ҳайвонот; **миёни борик** камари борик; **миён бастан** *кинояаз* омода шудан (*ба иҷрои коре*); азм кардан; **миён дард накардан** а) дардро ҳис накардан; б) *кинояаз* меҳнат накардан барои ба даст даровардани чизе; **миён хам хӯрдан** а) хамидани миён, дуқат шудани камар; б) даст пеш рафтан ба коре; ◊ **дар ин (он) миён** дар ин фосилаи вақт, дар ин фурсат, дар ин байн; **рӯз дар миён** ба фосилаи як рӯз пас, як рӯз гузаронда; **миёни гап (сухан, сӯҳбат)-ро буридан** сухани касеро қатъ кардан; ба байни сӯҳбати касе даромада худ ба гап сар кардан; **миёни корро шикастан** ба рафти кор монеъ шудан; ба кор зарба задан; **аз миён бардоштан** а) бартараф кардан (*сарҳад ё монеаро*); б) нест кардан, маҳв кардан (касеро); **аз миён рафтан** а) барҳам хӯрдан, нест шудан; б) мурдан; **ба миён гирифтан** миёнагир кардан; иҳота кардан касеро; **ба миён гузоштан** масъала бардоштан, матраҳ кардан, мавриди муҳокима қарор додан; **ба миён овардан** а) *тарзи бавоситаи* **ба миён омадан**; ба вуҷуд овардан; б) *ниг.* **ба миён гузоштан**; **ба миён омадан**; а) бардошта шудан, матраҳ шудан(-*и масъалае*); б) ба вуҷуд омадан, ба дунё омадан; в) воқеъ шудан, рӯй додан; **ба миёни гап даромадан** сухани касеро қатъ карда, худ ба гап сар кардан; **дар миён набудан** мавҷуд набудан.

**МИЁНА** میانه 1. байн, мобайн, миён; **дар миёнаи** *чизе* **мондан** дар байни ду чиз (*қувва ва г.*) воқеъ шудан; аз ду ё ҳар тараф фаро гирифта шудан. 2. *мач.* алоқа, робита; **миёна(-и ду кас) вайрон шудан** қатъ ё халадор шудани алоқа дар байни ду шахс, бад шудани робита; 3. воқеъ дар байни ду нуқта ё хат, дар дурии (тахминан) баробар аз канорҳо ҷойдошта: **дар миёнаи роҳ**; мобайнӣ, дар васат воқеъшуда (*аз рӯи калонию хурдӣ, синну сол ва г.*): **ангушти миёна, зани миёна, писари миёна**. 4. замони аз аввалу охири воҳиди вақт ё ҷараёни коре мусовӣ воқеъгардида: **дар миёнаи зимистон, дар миёнаи моҳи август, дар миёнаи таҳсил; дар миёнаҳои**… дар ҳудуди…; тахминан. 5. дар ҳадди эътидол (*на дарозу на кӯтоҳ, на гарму на сард, на хубу на бад*…): **қади аз миёна баландтар**; **баҳои миёна** баҳои «3», ки дар санҷиши панҷхолии дониши талабагон баҳои қаноатбахш ҳисобида мешавад; **мактаби миёна** таълимгоҳ дар сохтори маориф, ки саводу маълумоти умумии аз ибтидоӣ боло ва аз олӣ поин медиҳад; **хати миёна** хати на хубу на бад; **ҳисоби миёна** ҳисобе, ки на ҳадди аксар ва на ақал, балки ҳадди васат ба эътибор гирифта шудааст; **аз миёнаи**… аз байни…; аз даруни…, аз ҷумлаи…; **дар миёнаи**… а) дар байни…, мобайни…; **дар миёнаи мардум;** б) дар даруни…: **дар миёнаи ин ҳама дуду ғубор, дар миёнаи лою хоку чанг**; ◊ **асрҳои миёна** фосилаи байни асрҳои V-XVII дар таърихи олам, ки ба давраи феодализм рост меояд; **аз миёна** а) аз он вақт; аз миён; дар фосилаи вақт; б) дар ниҳоят; дар натиҷа; **дар миёна** дар натиҷа; **дар ин миёна** *ниг.* **миён (дар ин (он) миён)**; **миёнаи кореро буридан** давоми кореро қатъ кардан; ба қатъи коре сабаб шудан; **аз миёна рафтан** *ниг.* **миён (аз миён рафтан)**; **ба миёна даромадан** а) ба муомилаю ҷанҷоли ду шахс ҳамроҳ шудан, мудохила кардан (*одатан бо мақсади маслиҳату машварат*); б) восита шудан, миёнҷӣ шудан; **дар миёна будан** мавҷуд будан, вуҷуд доштан; *муқоб.* **дар миён набудан**.

**МИЁНАБУР** مینه‌بر *ниг.* **миёнбур**.

**МИЁНАВАЗН** میانه‌وزن *варз.* дорои вазни на сабуку на гарон: **гӯштингири миёнавазн**.

**МИЁНАГИР** میانه‌گیر **:миёнагир кардан** касеро дар миён гирифта ба коре маҷбур кардан, ба ӯ насиҳат кардан, ӯро сарзаниш кардан…

**МИЁНАГӢ** میانگی воқеъ дар байн, мобайнӣ.

**МИЁНАГӮШТ** میانه‌گوشت одами на фарбеҳу на лоғар.

**МИЁНАДАРО** میانه‌درا *ниг.* **миёнрав**.

**МИЁНАДАҲЛЕЗ** میانه‌دهلیز даҳлези мобайни ду хона.

**МИЁНАДЕВОР** میانه‌دیوار девори як хона ё ҷои дигарро ба ду қисм ҷудокунанда, девори воқеъ дар байни ду ҳавлӣ *ва г.*

**МИЁНАҚАД** میانه‌قد он ки қоматаш на баланду на паст бошад.

**МИЁНАМУДДАТ** میانه‌مدت *нав.* фосилаи замони на каму на зиёд; **барномаи миёнамуддат** барномае, ки аз ҷиҳати фарогирии вақт дар байни барномаи кӯтоҳмуддат ва дарозмуддат воқеъ аст.

**МИЁНАМӮҲЛАТ** **میانه‌مهلت** *нав., ниг.* **миёнамуддат**.

**МИЁНАПАРВОЗ** **میانه‌پرواز** *нав.* ба масофаи на дуру на наздик парвозкунанда, парвоз ба фосилаи миёна: **мушакҳои миёнапарвоз**.

**МИЁНАРАВ** **میانه‌رو** 1. он ки байни ду кас ё ду гурӯҳи бо ҳам носозгор рафтуо карда ба созиши онҳо мекӯшад, восита, миёнҷӣ. 2. миёнҷӣ дар байни харидору фурӯшанда ё дар (алоқаҳои) миёни мардону занони сабукпо.

**МИЁНАРАВАК** **میانه‌روک** *гуфт*, миёнрав, восита, далла.

**МИЁНАРАВӢ** **میانه‌روی** миёнҷигарӣ, восита шудан; **миёнаравӣ кардан** ба миёна даромадан, восита шудан, миёнҷигарӣ кардан.

**МИЁНАСОЛ** **میانه‌سال** *ниг.* **миёнсол**.

**МИЁНАУМР** **میانه‌عمر** *ниг.* **миёнсол**.

**МИЁНАҲОЛ** **میانه‌حال** на доро ва на камбағал; он ки ба табақаи байни дорою камбизоат мансуб аст; **бойи миёнаҳол** бойи на чандон давлатманд; **деҳқони миёнаҳол** деҳқони яккахоҷагӣ, ки дар заминаш бо қувваи худ, бе кор фармудани муздур кор мекунад ва аз ҷиҳати бизоат байни деҳқони доро ва деҳқони камбағал меистад.

**МИЁНАҲОЛОНА** **میانه‌حالانه** 1. ба монанди миёнаҳолон, мисли миёнаҳолон: **миёнаҳолона зиндагонӣ кардан; зиёфати миёнаҳолона** зиёфати на чандон калон.

**МИЁНАҶО(Й)** **میانه‌جا(ی)** нуқтаи мобайнии чизе ё ҷое; мобайн: **миёнаҷои давра, миёнаҷои дарё, миёнаҷои деҳа, миёнаҷои майдон, миёнаҷои роҳ, миёнаҷои хона (ҳавлӣ); дар миёнаҷои**… дар миёнаи…, дар мобайни…, дар васати…

**МИЁНБАНД** **میان‌بند** он чи бо он миёнро мебананд (*аз қабили* рӯймоли миён, камарбанди миён).

**МИЁНБАНДӢ** **میان‌بندی** 1. бастани миён, камарро бастан бо чизе; **рӯймоли миёнбандӣ** рӯймол барои ба камар бастан. 2. *таър.* маросими рухсат додани устои пешавар барои кори мустақилона ба шогирди худ; **зиёфати миёнбандӣ** зиёфате, ки ба муносибати маросими миёнбандӣ шогирди ҳунарёдгирифта барпо менамуд.

**МИЁНБАСТ** **میان‌بست** суфае дар миёнаи хона барои нишаст ё чизмонӣ.

**МИЁНБУР//МИЁНАБУР** **میان‌بر//میانه‌بر** **миёнбур кардан** роҳи каҷу килебро монда рост рафтан, бо роҳи кӯтоҳтарин рафтан.

**МИЁНҒУ** **میان‌غو** *лаҳҷ.* он ки миёни ӯ дард мекунад; **миёнғу шудан** дарди миён шудан.

**МИЁНДАРД** **میان‌درد** 1. дарди миён, бемории камар. 2. гирифтори дарди миён, мубтало ба дарди камар.

**МИЁНДАРӢ** **میان‌دری** 1. тахтаи миёнаи тиреза ё дар. 2. *нашр.* фосила (*ҷойҳои холии мобайни сутуни рӯзнома ва маҷалла*).

**МИЁНДАШТӢ** **میان‌دشتی** мобайни дашт, миёнаи дашт.

**МИЁНДОРӢ** **میان‌داری** : **миёндорӣ кардан** *кит.* изҳори тафохур кардан, сарфарозӣ ва мумтозӣ намудан.

**МИЁНКОЛӢ** **میان‌کالی** 1. *мансуб ба* **Миёнкол** – водии байни Самарқанд ва Бухоро; **биринҷи миёнколӣ** биринҷе, ки дар заминҳои Миёнкол мегиранд ва навъи оббардор ҳисоб мешавад. 2. бошандаи Миёнкол.

**МИЁНСАРОЙ** **میان‌سرای** роҳрави калони болопӯшида аз дарвоза то рӯи ҳавлии биноҳои калон ва саройҳо; даромадгоҳи болопӯшидаи ҳавлиҳои калон.

**МИЁНСОЛ** **میان‌سال** он ки синнаш байни 30 ва 50 аст, он ки на пир асту на ҷавон, каҳл.

**МИЁНСОЛӢ//МИЁНАСОЛӢ** **میان‌سالی//میانه‌سالی** 1. миёнасол будан. 2. дар миёнаи тобистон мепухтагӣ, меваи на пешпазу на дерпаз: **тарбузу харбузаҳои миёнсолӣ**.

**МИЁНСӮРОХ** **میان‌سوراخ** он чи дар мобайн сӯрох дорад, миёншикоф.

**МИЁНТИҲӢ** **میان‌تهی** *ниг.* **миёнхолӣ**.

**МИЁНХОЛӢ** **میان‌خالی** дарунхолӣ, ковок.

**МИЁНҶИГАРӢ** **میان‌جگری** восита шудан байни ду кас барои рафъи ихтилофе, васотат.

**МИЁНҶӢ** **میانجی** воситаи байни ду кас, миёнарав.

**МИЁНҶО(Й)** **میانجا(ی)** *ниг.* **миёнаҷо**(й).

**МИЁНҶУДО** **میان‌جدا** ба ду қисм ҷудокарда, аз

мобайн ба ду қисми баробар ҷудо шуда; **пули миёнҷудо** пуле, ки аз миён ба ду тараф ҷудо карда шудааст ва дар мавридҳои зарурӣ бардошта мешавад.

**МИЁНШИКАН** میان‌شکن *маҷ.* кори сахт, кори камаршикан: **меҳнати миёншикан** меҳнати сахти тоқатфарсо.

**МИЁНШИКОФ** میان‌شکاف 1. *ниг.* **миёнсӯрох**. 2. *боф.* алочае, ки байни рахҳояш як рахи борики дуранг дорад.

**МИЖА** مژه мӯи канори пилки чашм; **мижа задан** беихтиёрона ва зуд-зуд мижаҳоро ба ҳам бастан ва кушодан (*аз тарс, ҳайрат ва г.*); **мижа назада** а) чашм напӯшида; нахобида; бедор; б) *киноя аз* чашм наканда; зеҳн монда, бо диққат: **мижа назада нигоҳ кардан, мижа назада чашм дӯхтан; мижа ба мижа назадан** хоб накардан; хоб набурдан; бедор будан; ◊ **дар як мижа задан** дар як лаҳза, дар як дам; дарҳол; **мижа таҳ кардан** каме хобидан; **мижа хам накардан** а) ҳеҷ нахобидан, мижа таҳ накардан; б) натарсидан; парво накардан: **мижа хам нахӯрдан** а) тарсе ба дил роҳ надодан, натарсидан; б) парво накардан; эътибор надодан.

**МИЖАЗАНӢ** مژه‌زنی *исми амал аз* **мижа задан**; **дар як мижазанӣ** дар як мижа задан; як лаҳза, дарҳол.

**МИЖГОН** مژگان *ҷ.* **мижа** (*ба шакли танҳо ҳам кор мефармоянд*): **мижгон(ҳо)и дарози ҷоншикор**, **мижгони сиёҳ**; *ба тариқи истиора*; **новаки мижгон, тири мижгон, ханҷари мижгон, захмии мижгон шудан**.

**МИЖГОНДАРОЗ** مژگان‌دراز дорои мижгонҳои дароз (*сурати зебоӣ*), он ки мижгонҳояш дароз-дароз аст (*яке аз сифатҳои зебоӣ*).

**МИЗ** میز тахтаи ба чор пояи дароз устувор, чун як ҷузъи мебел, ки рӯи он чиз мегузоранд, хӯрок мехӯранд ва хат менависанд: **мизи гирд, мизи дарозрӯя, мизи корӣ, мизи мудаввар, мизи хатнависӣ, мизи хӯрокхӯрӣ**, **ба сари миз даъват кардан, дар паси миз нишастан, дар сари миз нишастан, сӯҳбат дар гирди мизи мудаввар** *киноя аз* сӯҳбат дар вазъияти баробарҳуқуқии комили иштироккунандагон.

**МИЗАЛЛА** *а.* مظلّه *кит.* соябон, чатр.

**МИЗАЛЛАДОР** مظلّه‌دار *кит.* соябондор, чатрдор.

**МИЗБОН** میزبان соҳиби дастархон, меҳмондор, *муқоб.* **меҳмон**.

**МИЗБОНӢ** میزبانی дар хизмати меҳмон будан, меҳмондорӣ.

**МИЗМОР** I مزمار *кит., мус.* най.

**МИЗМОР** II *а.*مضمار *кит.* майдони аспдавонӣ, ҷои пойга, аспрес.

**МИЗОБ** میزآب *кит.* обмӯрӣ, қубур, ғулба, лӯла.

**МИЗОН** *а.* میزان 1. тарозу. 2. миқдор, андоза, меъёр; **ба як мизон** ба як андоза; ба як қарор, як зайл; **аз мизон берун//зи мизон бурун** аз ҳад зиёд, беандоза. 3. *нуҷ.* номи арабии бурҷи ҳафтум аз дувоздаҳ бурҷи фалакӣ, моҳи ҳафтуми солшумории ҳиҷрии шамсӣ, ки дар форсӣ «меҳр» ном дорад ва он ба моҳҳои сентябр-октябр рост меояд.

**МИЗОҶ** I *а.* مزاج 1. сиришт, табиат, ниҳод. 2. ҳолат, аҳвол, вазъи табиии бадан. 3. хусусияти ботинии табиии одам (*дар тибби қадим мизоҷ чоргона аст: балғамӣ, дамавӣ, сафроӣ ва савдоӣ*): **мизоҷи гарм ва сард**.

**МИЗОҶ** II *а.* مزاج *гуфт.* он ки аз хизмати ҷое ё касе мунтазам истифода мебарад, муштарӣ; харидор (муштарӣ)-и доимӣ, фармоишгари доимӣ.

**МИЗОҶДОН** مزاج‌دان шиносандаи мизоҷҳо, донандаи табиату мизоҷи одамон.

**МИЗРОБ** *а.* مضراب *мус.* олати майдаи чӯбӣ ё устухонӣ, ки бо он асбобҳои ториро (*аз қабили* рубобу танбӯр) менавозанд, нохунак, захма; **ба мизроб омадан** ҷӯр шудани соз ба оҳанге.

**МИЗРОҚ** *а.* مزراق найза, найзаи хурд.

**МИЗЧА** میزچه мизи хурд.

**МИЙЯ** میه *гуфт.* майна, мағзи сар; **мийя об кардан** *ниг.* **майна об кардан**.

**МИКНОС** *а.* مکناس *кит.* ҷорӯб.

**МИКОЛОГИЯ** *ю.* میکالاگیه бахши илми ботаника ки замбӯруғҳоро меомӯзад.

**МИКРОАВТОБУС** *ю.* میکرااوتابوس автобуси хурд.

**МИКРОАНОСИР** میکراعناصر 1. хурдтарин унсурҳо дар таркиби махлуқот ва мавҷудот. 2. хурдтарин унсурҳои радиотехникӣ.

**МИКРОБ** *ю.* میکراب хурдтарин организм, ки фақат бо заррабин дида мешавад мумкин ва сабаби пайдоиши беморӣ ё сирояти он аст.

**МИКРОБИОЛОГИЯ** *ю.* میکرابئالاگیه бахши биология, ки сохт, инкишоф физиология ва дигар хусусиятҳои микроорганизмҳоро меомӯзанд.

**МИКРОБИОЛОГӢ** میکرابئالاگی *мансуб ба* **микробиология**.

**МИКРОБӢ** میکرابی *мансуб ба* **микроб**.

**МИКРОЗАРРА** میکراذره заррахои дорои вазни хеле хурд дар механикаи квантӣ.

**МИКРОИҚЛИМ** میکراقلیم хусусиятҳои обу ҳавои ба худ хоси маҳалҳои ҷудогона (*дашт, ҷангал, ботлоқзор ва г.*).

**МИКРОМАВҶ** میکراموج :**оташдони микромавҷ** асбоби барқӣ барои тез пухтани хӯрок.

**МИКРОМЕТР** *ю.* میکرامتر *тех.* асбоби андозагирии дақиқи андозаҳои хаттӣ.

**МИКРОН** *ю.* میکران *тех.* воҳиди ҳосилавии дарозист, ки ба миллионяки метр ($10^{-6}$м.) баробар аст.

**МИКРООРГАНИЗМ** *ю.* میکراآرگنیزم *биол.* хурдтарин организми ҳайвонӣ ё наботӣ, ки фақат бо заррабин дида мешавад.

**МИКРОСКОП** *ю.* میکراسکاپ *ниг.* **заррабин**.

**МИКРОСКОПӢ** میکراسکاپی *мансуб ба* **микроскоп**; он чи фақат бо микроскоп диданаш мумкин аст; хеле майда, ба назар нонамоён.

**МИКРОФИЛМ** *ю.* میکرافیلم акси хеле хурд гирифташудаи дастнавис, китоб *ва г.* дар навори филм.

**МИКРОФОН** *ю.* میکرافان асбобе, ки лаппишҳои садоиро ба барқӣ табдил дода ба масофаи дур нақл мекунад; **микрофони озод** *маҷ.* микрофони дар байни толори маҷлис гузошташуда ё ноогоҳона ба касе пешниҳодшуда, ки он шахс метавонад ба воситаи он озодона изҳори ақида кунад.

**МИҚВАД** *а.* مقود *кит.* 1. расан, арғамчин, каманд, ки аспу маркаброро ба он баста мекашанд. 2. ҷилав, афсор.

**МИҚДОР** مقدار 1. шумор, адад, теъдод. 2. андоза, андозаи муайяни чизе; **миқдоре** як миқдор; қадре, андаке; **ба миқдор** миқдоран, аз рӯи миқдор, **ба миқдори**… ба қадри… **ин миқдор** ин қадар; **чи миқдор** чи қадар, то чи андоза; **як миқдор** як қадар, қадре: андаке; **миқдор надоштан** бемиқдор будан, зиёду бешумор будан; **аз пайи миқдор давидан** дунболи зиёд кардани миқдор шудан; барои зиёд кардани андозаи чизе кӯшидан.

**МИҚДОРАН** *а.* مقداراً аз ҷиҳати миқдор, аз рӯи шумор.

**МИҚДОРӢ** مقداری *мансуб ба* **миқдор**: **тағйироти миқдорӣ**; **шумораи миқдорӣ** *грам.* шуморае, ки дар вақти шумур миқдори муайяни чизи ҳамҷинсро ифода мекунад.

**МИҚЁС** *а.* مقیاس 1. андоза, ҳаҷм; вусъат. 2. нисбати масофаи нуқтаҳо дар нақша, харита ва ғ. бар масофаи ҳақиқии онҳо (мас., дар харитаи ҷуғрофӣ чанд маротиба кам карда нишон додани фосилаи аслии маҳалле); дар миқёси… дар сатҳи…: дар миқёси байналхалқӣ, дар миқёси ҷумҳурӣ, шаҳр ва ғ.

**МИҚНАА//МИҚНАЪ//МИҚНОЪ** *а.* مقنعه//مقنع//مقناع *кит.* чодири занон, сарандоз, саргирак.

**МИҚНОТИС** *ю.* مقناطس магнит, оҳанрабо.

**МИҚНОТИСӢ** مقناطسی *мансуб ба* **миқнотис**, магнитӣ, оҳанрабоӣ.

**МИҚНОЪ** مقناع *ниг.* **миқнаа**.

**МИҚОТ** *а.* میقات *кит.* 1. вақти аз рӯи ваъда муайян шуда; вақти кор. 2. ҷои аз рӯи ваъда муайян шуда, ваъдагоҳ. 3. *д.* мувофиқи эътиқоди исроилиён вақт ва ҷои ваъда, ки Худо дар он ҷо бо Мӯсо ваҳй фиристондааст. 4. *д.* ҷои муайяни эҳромбандии ҳоҷиён дар маросими ҳаҷ.

**МИҚРАА** *а.* مقرعه *кит.* тозиёна, дарра, қамчин.

**МИҚРОЗ** *а.* مقراض қайчӣ, дукорда.

**МИҚРОЗА** *а.* مقراضه *кҳн.* навъе аз пайкони (тири) душоха.

**МИҚТАЪ** *а.* مقطع *кит.* олати буранда (*ҳамчун корд, қайчӣ*).

**МИЛ** I *а.* میل 1. ҷӯбчаи нӯгборик барои сурма

кашидан ба чашм, сурмачӯб, милачӯб. 2. сихи филизӣ, сихи лӯлашакли дароз: **мили ароба** меҳваре, ки дар ду тарафаш чарх шинонда шудааст; **мили соат** ақрабакҳои соат, ки соат ва дақиқаро нишон медиҳанд. 3. лӯлаи тирбарояндаи олатҳои оташ-фишон: **мили милтиқ, мили таппонча, мили туфанг**; ◊ **мил кашидан** (*ба чашми касе*) *таър.* мили оҳанинро дар оташ тафсонда, ба чашми кас кашида, ӯро нобино кардан; кӯр кардан. 4. *гуфт.* ҷумаки бастукушои қубурҳои обрасонӣ, нӯги лӯлаи оби оташнишонӣ: **мили баки бензин, мили об(-и хунук)**.

**МИЛ** II *а.* میل воҳиди паймоиши тӯл, ки тақрибан ба чор ҳазор қадам баробар буд: **мили англисӣ** (*1609 метр*), **мили баҳрӣ** (*1852 метр*), **мили ҷуғрофӣ** (*1420 метр*).

**МИЛА** I میله 1. сутуни начандон дарозе, ки барои аломати масофаи мил ва дигар воҳидҳои паймоиш дар канори роҳҳо мешинонад. 2. *ниг.* **мил** I, 3.

**МИЛА** II میله *гуфт.* дастаи мӯйҳои майда бофташудаи сари занону духтарон, мила.

**МИЛАЛ** *а.* ملل *ҷ.* **миллат**; **Созмони Милали Муттаҳид** *ниг.* **созмон**.

**МИЛВОҲ** *а.* ملواح *кит.* парандае, ки вақти шикор барои фиреб дода овардани мурғони дигар ба дом баста мемонанд, пойдом.

**МИЛДАРОЗ** میل‌دراز *ниг.* **дарозмил**: **тӯпи милдароз**.

**МИЛИСА** *лот.* ملیسه *гуфт.* милитсия.

**МИЛИСАХОНА** ملیسه‌خانه *гуфт.* идораи милитсия; шӯъбаи милитсия.

**МИЛИТАРИЗАТСИЯ** *лот.* میلیتریزتسیه *с.* ҳарбӣ кардани тамоми соҳаҳои ҳаёти иқтисодӣ, сиёсӣ ва ҷамъиятии мамлакат ба мақсади тайёрӣ ба ҷангҳои ғоратгарона ва бурдани чунин ҷангҳо.

**МИЛИТАРИЗМ** *фр.* میلیتریزم сиёсати иртиҷоии давлатҳо, ки ба зиёд кардани қувваҳои ҳарбӣ ва тайёрӣ ба ҷанг нигаронида шудааст (*одатан бо мақсади истилогарӣ*).

**МИЛИТАРИСТӢ** میلیتریستی *мансуб ба* **милитаризм**; ҷангҷӯӣ.

**МИЛИТСИОНЕР** *лот.* ملیتسئانیر он ки дар идораи милитсия кор мекунад, корманди милитсия.

**МИЛИТСИЯ** *лот.* ملیتسیه 1. муассисаи маъмурӣ барои муҳофизати тартиботи ҷамъиятӣ ва таъмини бехатарии шаҳрвандон ва молу мулки онон: **шӯъбаи милитсия**. 2. умуман шахси мансуб ба ин муассиса.

**МИЛК** I *а.* ملک *ниг.* **мулк**.

**МИЛК** II ملک канори чизе; решагоҳ ва буни чизе; **милки дандон** гӯшти буни дандонҳо, ки решаи дандонро нигоҳ медорад; **милки нохун** сафедии буни нохун; **милки чашм** канори пилки чашм, ки мижгон он ҷо баромадааст.

**МИЛКАК** ملکک *тиб.* бемории пӯст, ки дар гирди нохуни ангушт пайдо мешавад.

**МИЛКДОР** I ملکدار *ниг.* **мулкдор**.

**МИЛКДОР** II ملکدار дорои милк, канорадор, дорои бун.

**МИЛЛАТ** *а.* ملت 1. *кҳн.* дин, мазҳаб. 2. *с.* умумияти таърихан ба ҳам омадаи мустаҳками одамон, ки дар заминаи умумияти забон, марзу бум, ҳаёти иқтисодӣ ва сохти равонии онҳо фароҳам омадааст: **баробарҳуқуқии миллатҳо, намояндагони миллатҳои гуногун**.

**МИЛЛАТГАРО** ملت‌گرا *с.* пайрави мафкура ва сиёсати миллатгароӣ, миллатчӣ.

**МИЛЛАТГАРОӢ** ملت‌گرایی мафкура ва сиёсати иртиҷоӣ дар муносибат ба миллатҳои дигар ва имтиёзноку бартар шуморидани миллати худ аз миллатҳои дигар.

**МИЛЛАТПАРАСТ** ملت‌پرست дӯстдори миллати худ.

**МИЛЛАТПАРАСТӢ** ملت‌پرستی миллатпараст будан, миллати худро дӯст доштан.

**МИЛЛАТЧИГӢ** ملت‌چیگی *ниг.* **миллатгароӣ**.

**МИЛЛАТЧӢ** ملت‌چی *ниг.* **миллатгаро**.

**МИЛЛИАРД** *фр.* میلّیئرد ҳазор миллион, 1 000 000 000.

**МИЛЛИАРДЕР** *фр.* میلّیئردیر соҳиби миллиард ва беш аз он пули роиҷи кишвараш; сармоядори калон ва хеле давлатманд.

**МИЛЛИГРАММ** *лот.* میلیگرم воҳиди ченаки вазн, ки аз ҳазор як ҳиссаи граммро ташкил медиҳад.

**МИЛЛИМЕТР** *лот.* میلیمتر воҳиди андозагирии дарозӣ, ки ба аз ҳазор як ҳиссаи метр баро-

бар аст.

**МИЛЛИМЕТРӢ** میلیمتری *мансуб ба* **миллиметр**.

**МИЛЛИОН** *фр.* میلیئان 1. ҳазор бор ҳазор, 1 000 000. 2. адади бисёр зиёд; **миллион-милион** миллионҳо; ниҳоят бисёр; хеле зиёд; бешумор: **миллион-миллион одам иштирок кард**.

**МИЛЛИОНЕР** *фр.* میلیئانر 1. он ки сарваташ ба як миллион мерасад. 2. *маҷ.* хеле сарватманд.

**МИЛЛИШАКЛ** ملی‌شکل он чи шаклан миллӣ бошад; **маданияти миллишакл** маданияти шаклан миллӣ.

**МИЛЛИЯТ** *а.* ملیت 1. мансуб будан ба ягон миллат ва халқ; сифат ва хислатҳои хос ба як миллат. 2. миллат.

**МИЛЛӢ** ملّی *мансуб ба* **миллат**; ҳар чизи марбут ба миллат: **масъалаи миллӣ**, **сиёсати миллӣ**, **гӯштини миллӣ**, **даромади миллӣ, бонки миллӣ**, **либоси миллӣ**, **мактаби миллӣ**, **рӯҳи миллӣ, тақсимоти ҳудуди миллӣ**, **ташкили ҳукумати миллӣ**, **миллӣ кардан//миллӣ кунонидан**: аз моликияти хусусӣ ба моликияти давлатӣ гузаронидани муассисаҳои калони саноатӣ, замин ва умуман ягон соҳаи хоҷагии халқ.

**МИЛМИЛАК** ململک *гуфт.* милт-милткунанда; **чароғаки милмилак** чароғаки сиёҳи пилтасӯз.

**МИЛОВ** میلاو *кит.*, *кҳн.* шогирд.

**МИЛОВИЯ** میلاویه *кит.* пуле, ки ба шогирд медоданд, шогирдона, ҳаққи хидмати шогирд.

**МИЛОД** *а.* میلاد *ниг.* **мелод**.

**МИЛОДӢ** میلادی *ниг.* **мелодӣ**.

**МИЛОК** *а.* ملاک *кит.* 1. қисми асосии чизе, мояи асосии чизе, асли чизе. 2. меъёр, маҳак.

**МИЛТАС//МИЛТОС** ملتس//ملتاس *ниг.* **милт-милт**; **милтос задан** милт-милт кардан; лип-лип дар гирифтан; ◊ **милтас задани чашм** сахт ҳарисона нигоҳ кардани касе ба чизе.

**МИЛТИҚ** ملتق силоҳи дастии оташфишонӣ бо милаи дароз, туфанг: **милтиқи панҷтира, милтиқи пилтагӣ, қундоқи милтиқ, сарнайзаи милтиқ, милтиқро сарозер овехтан, милтиқро ба пеши рӯи худ бардоштан, ба милтиқ тир ҷой додан, милтиқ дар даст омадан; милтиқи даҳанпур** милтиқи қадимае, ки тир аз даҳани милаш ҷо карда мешуд; **милтиқи думила** милтиқи шикорӣ, ки ду милаи пайваст дорад.

**МИЛТИҚАНДОЗӢ** ملتق‌اندازی тарзи тирпарронӣ аз милтиқ, тариқи тирандозӣ аз милтиқ.

**МИЛТИҚДОР** ملتق‌دار он ки бо милтиқ ё туфанг мусаллаҳ аст, шахси мусаллаҳ бо милтиқ, туфангдор.

**МИЛТИҚНОК** ملتق‌ناک *ниг.* **милтиқдор**.

**МИЛТИҚПАРРОНӢ** ملتیق‌پرّانی *ниг.* **милтиқандозӣ**; тир холӣ кардан аз милтиқ; тирхоликунии дутарафа аз милтиқ.

**МИЛТИҚСОЗ** ملتق‌ساز устои созандаи милтиқ, туфангсоз.

**МИЛТИҚСОЗӢ** ملتق‌سازی касбу кори милтиқсоз.

**МИЛТИРАС//МИЛТИРОС** ملترس//ملتراس *ниг.* **милт-милт**; **милтирос задан** лип-лип карда сӯхтан, гоҳ-гоҳ пайдо шудани нур ва рӯшноӣ.

**МИЛТ-МИЛТ** ملت‌ملت *калимаи тасвирӣ* лип-лип, **милт-милт сӯхтан** заиф ва камнур сӯхтан(-и чароғи сиёҳ); **милт-милт мижа задан** базӯр ва гоҳ-гоҳ мижаро бастану кушодан.

**МИЛТ-МИЛТКУНОН** ملت‌ملتکنان *феъли ҳол аз* **милт-милт кардан**; лип-липкунон.

**МИЛЧӮБ** میل‌چوب *ниг.* **мил** I, 1.

**МИЛҲ** *а.* ملح *кит.* намак.

**МИМ** میم номи ҳарфи бисту ҳаштуми алифбои арабиасоси тоҷикӣ (م) ки дар хати ҳозира ба ҳарфи «м» ифода карда мешавад ва дар ҳисоби ҷумалу абҷад қимати ададиаш ба 40 баробар аст; ◊ **лому мим нагуфтан** ҳеҷ нагуфтан, эътироз накардан, хомӯш истодан.

**МИМОЗА** *ю.* میمازه *бот.* навъи растании минтақаи ҳора, ки дар шакли гиёҳҳои бисёрсола, бутта ва дарахт вомехӯрад ва барги баъзе намудҳои он ба сӯи рӯшноӣ ва гармӣ рӯ меоварад.

**МИН** *а.* من *кит.* *пешоянд* ба маънои «аз»; *дар калимаҳои мураккаб, ибора ва ҷумлаҳои арабӣ меояд*: **минҷумла** аз ҷумла; **минбаъд** баъд аз ин; **минҳайси** аз ҷиҳати…

**МИНА** *фр.* مینه *ҳ.* гулӯлаи таркандаи махсус, ки одатан дар зери хок ё об пинҳон карда мешавад ва бо расише метаркад: **минаи зериобӣ, минаи зиддитанкӣ, мина гузоштан, мина таркидан**.

**МИНААНДОЗ** مینه‌انداز *ҳ.* 1. тӯп ва аслиҳаи дигар барои партоби минаҳо, миномет; **тӯпи минаандоз**. 2. он ки аз минаандоз нишон мегирад, аскари минаандоз.

**МИНААФКАН** مینه‌افکن *ҳ.* киштии ҷангӣ барои бо торпедаҳо зада нобуд кардани душман: **киштии минаафкан**.

**МИНАГУЗОР** مینه‌گذار *ҳ.* аскар ё мутасаддии гузоштани минаҳо барои дар мавқеаш нобуд кардани душман ё барои гирифтани пеши роҳи ҳуҷуми он; **киштии минагузор** киштие, ки минаҳои зериобӣ мегузорад.

**МИНАГУЗОРӢ** مینه‌گذاری *исми амал аз* **мина гузоштан**.

**МИНАССА** *а.* منصّه *кит.* 1. ҷои зуҳур ва намоён шудани чизе; **минассаи зуҳур** маҳалли зуҳур, маъраз, мазҳар. 2. тахт ё курсӣ, ки арӯсро ороста, болои он шинонда, ба домод ва дигарон нишон медиҳанд.

**МИНАҶӮЯК** مینه‌جویک *ҳ.* асбоб барои дарёфтан ва кашф кардани минаҳои зери обу хок гузоштаи душман.

**МИНБАР** *а.* منبر ҷойгоҳи баланд барои суханронӣ ё ваъзгӯӣ: **минбари анҷуман, минбари ваъз, минбари ҷашн, аз минбари баланд нутқ кардан, ба минбар баромадан**.

**МИНБАЪД** *а.* من‌بعد пас аз ин, баъд аз ин; дар оянда; **минбаъд ҳам** дар оянда ҳам.

**МИНБАЪДА** من‌بعده баъдина, оянда: он чи дар оянда карда мешавад: **давраҳои минбаъда, кори минбаъда, тараққиёти минбаъда**.

**МИНВОЛ** *а.* منوال тавр, тарз, тариқ; **ба ин минвол // бад-ин минвол // ба ҳамин минвол** ба ин тарз; ба ҳамин қарор.

**МИНГБОШӢ** *т.* منگ‌باشی *таър.* унвони ҳарбию маъмурӣ, ки дар Осиёи Миёна (*дар баъзе хониҳо*) ва дар Эрону Хуросон ба сардори ҳазор савораи ҳарбӣ итлоқ мешуд, мири ҳазор.

**МИНЕРАЛ** *фр.* مینیرل *ниг.* **маъдан**.

**МИНЕРАЛӢ** مینیرلی *мансуб ба* **минерал;** *ниг.* **маъданӣ**.

**МИНЕРАЛОГИЯ** *фр.* مینیرلاگیه *ниг.* **маъданшиносӣ**.

**МИНИАТЮРА//МИНЁТУР** *ит.* مینیئتوره//مینیاتور *санъ.* 1. расмҳои нафису марғуби хурдҳаҷм дар дастнависҳо ва китобҳои қадимӣ. 2. асари бадеии хурдҳаҷм; саҳначаҳои мусиқӣ ё рақсӣ: **театри миниатюра**.

**МИНИМУМ** *лот.* مینیموم 1. маҷмӯи дониш ва фанҳое, ки барои мутахассиси дараҷадори соҳае шудан омӯхтан ва донистани онҳо ҳатмист: **минимумҳои номзадӣ**. 2. миқдори ниҳоят кам, миқдори камтарин, ҳадди ақал(л), камина.

**МИНҚАЛО(Й)** منقلا(ی) *кит., т.- м.* фавзи пешоҳанги лашкар.

**МИНҚОР** *а.* منقار нӯли мурғону парандагон; **минқор задан** нӯл задан.

**МИНҚОРГОҲ** منقارگاه ҷои нӯлзанӣ, ҷои минқор задан.

**МИНҚОШ** منقاش анбурча; мӯчинак.

**МИННАТ** *а.* منت 1. *кит.* некӣ, эҳсон, марҳамат. 2. *кит.* шукр, сипос; **миннат кардан** сипосгузорӣ кардан, миннатдорӣ кардан. 3. некӣ ё эҳсони дар ҳаққи касе кардаи худро ба ёди вай овардан ва ба рӯи вай задани кас: **бе музду миннат** музд нагирифтаву миннат карда; **миннат бардоштан//бори миннат**(-*и касеро*) **кашидан** зиллату хории некии касеро кашидан, барои некии касе худро аз вай қарздор ҳис кардан; **миннат гузоштан (кардан, ниҳодан)** *ба касе* некии дар ҳаққи касе кардаи худро ба вай ёдовар карда, ба гарданаш бор ниҳодан; ◊ **миннат ба ҷонам** бе ҳеҷ гуна миннатгузорӣ, бо ҷону дил (*дар мавриди ягон некӣ кардан ба касе мегӯянд*).

**МИННАТБАРДОР** منت‌بردار аз касе бо коре муттаҳам шудан, миннати касеро бардоштан.

**МИННАТГУЗОРӢ** منت‌گذاری *исми амал аз* **миннат гузоштан**; ба касе некие карда, баъд ба мавриду бемаврид онро ба ёди вай овардан.

**МИННАТДОР** منت‌دار он ки аз некии ба ҳаққи худаш кардаи касе хурсанд ва сипосгузор

аст; **миннатдор будан (шудан)** *аз касе* сипосгузор будан аз касе барои некие, ки кардааст; **миннатдор кардан** *касеро* дар ҳаққи касе некие карда, ӯро мамнун ва сипосгузор намудан.

**МИННАТДОРӢ** منتداری изҳори хурсандӣ ва сипосгузорӣ аз касе барои некии кардааш, сипосгузорӣ: **бо миннатдории бепоён** (*ё* **зиёд**), **бо ҳисси миннатдорӣ; миннатдорӣ изҳор кардан** (*ё* **намудан**) // **изҳори миннатдорӣ кардан** хурсанд ва сипосгузор будани худро баён кардан барои некиаш ба касе.

**МИННАТДОРОНА** منتدارانه бо миннатдорӣ; аз рӯи сипосгузорӣ; миннатдор шуда: **нигоҳҳои миннатдорона, табассуми миннатдорона, бо оҳанги миннатдорона, миннатдорона нигаристан**.

**МИННАТПАЗИР** منتپذیر *ниг.* **миннатдор**; **ба ҷон миннатпазир будан** ниҳоят миннатдор будан, бисёр сипосгузор будан (*изҳори сипоси бепоён*).

**МИННАТПАЗИРӢ** منتپذیری *ниг.* **миннатдорӣ**.

**МИНО I** مینا 1. шиша, обгина; шишаи рангин ва нақшин. 2. зарфи шишагӣ; обгина (*барои шароб*). 3. *маҷ.* кабуд, осмонранг; сабзранг; **гули мино** *ниг.* **марворид**; **занбури мино** *киноя аз* осмони кабуд. 4. моддаи шишагӣ ё чинии ҷилодор, ки барои андудану рӯкашии сафолҳо ва зарфҳо истифода мешуд, сир: **мино кардан**.

**МИНО II** مینا *кит.* манораи баланди чароғдор, ки барои ба киштиҳо нишон додани роҳи бехатар дар соҳили баҳр месохтанд.

**МИНОБОН** مینابان посбони мино.

**МИНОГАР** میناگر он ки ба рӯи чизе сир медавонад, сирдавон.

**МИНОГУН** میناگون *маҷ.* кабуд, осмонранг; сабзранг: **осмони миногун**.

**МИНОӢ** مینایی 1. *мансуб ба* **мино**; кабуд, осмониранг; **чархи миноӣ** *киноя аз* осмони кабуд. 2. миноандуда, сирдор, сирдавонда.

**МИНОКОРӢ** میناکاری бо мино андудан, сирдавонӣ, сирдиҳӣ: **минокорӣ кардан**.

**МИНОМЁТ** *р.* میناميات *ниг.* **минаандоз** 1.

**МИНОМЁТЧӢ** مینامیاتچی *ниг.* **минаандоз** 2.

**МИНОР** *лот.* مینار *мус.* пардаи мусиқӣ, ки аз сеовозаи хурди ҳузновар иборат аст, *муқоб.* **мажор**.

**МИНОРАНГ** مینارنگ осмонранг, кабудтоб; **чархи миноранг** осмони кабуд.

**МИНОФОМ** مینافام *ниг.* **миноранг**.

**МИНТАҚА** *а.* منطقه 1. камарбанд, миёнбанд. 2. *ҷуғ.* як қисми (қитъаи) дар байни ду хати арз воқеи рӯи Замин, ки аз ҷиҳати иқлим фарқ мекунад: **минтақаи ҷанубӣ, минтақаи шимолӣ**.

**МИНТАҚАВӢ** منطقهوی *мансуб ба* **минтақа** 2: **вақти минтақавӣ**.

**МИНТАҚАТУЛБУРУҶ** *а.* منطقةالبروج *нуҷ.* доираест, ки Замин ҳаракати худро дар он анҷом медиҳад ва он ба 12 қисмат (бурҷ) ҷудо мешавад: Ҳамал, Савр, Ҷавзо, Саратон, Асад, Сунбула, Мизон, Ақраб, Қавс, Ҷадй, Далв, Ҳут. Муддати гузаштани замин аз яке ин 12 қисмат(бурҷ) ба як моҳи шамсӣ баробар аст ва ҳар моҳи шамсӣ ба номи ҳамон бурҷ номида мешавад.

**МИНУ//МЕНУ** مینو *кит.* 1. *д.* олами улвӣ; фалак. 2. биҳишт, ҷаннат. 3. муҷаррад.

**МИНФАХ** *а.* منفخ *кит.* дами оҳангарӣ.

**МИНХАР//МИНХОР***а.* منخر//منخار *кит.* сӯрохи бинӣ.

**МИНҲАТ** *а.* منحت *кит.* ато, бахшиш.

**МИНҲОҶ** *а.* منهاج *кит.* роҳи рост ва васеъ, роҳи калон.

**МИНЧОҚ//МУНЧОҚ** *т.* منچاق *гуфт.* донаҳои гирда ё ба шакли дигари аз шиша ё сангҳои дигар сохташудае, ки ба ришта кашида барои зинат ба гардан меовезанд.

**МИНҶАЛ** *а.* منجل *кит.* дос; **минҷал задан** даравидан бо дос.

**МИНҶУМЛА** *а.* منجمله аз ҷумла, аз он ҷумла.

**МИНШАФА** *а.* منشفه *кит.* сачоқ, дасторе, ки рӯи таомро ба он мепӯшонанд.

**МИОД//МЕОД** *а.* میعاد *кит.* 1. ҷои ваъда, ваъдагоҳ. 2. вақти ваъда, замони ваъда, мавъид. 3. мулоқот, вохурӣ.

**МИОДГОҲ** میعادگاه ваъдагоҳ.

**МИОКАРД** *лот.* میئاکرد *биол.* мушаки дил.

**МИОКАРДИТ** *лот.* میئاکردیت *тиб.* илтиҳоби мушаки дил.

**мир** میر *асоси замони ҳозира* аз **мурдан**.

**МИР** *а.* میر **[***кӯтоҳшудаи* **амир**] *таър.* 1. лақаби сайидҳо. 2. ҳокими ягон вилоят (*дар тақсимоти маъмурии аморати Бухоро*). 3. мансаби маъмурию ҳарбӣ дар хониҳои Бухоро, ки чун қоида сардори дастае таъйин мешуд: **мири асас, мири шаб (***ё* **миршаб), мири шикор**. 4. ҳокими шаҳр, раиси шаҳр.

**МИРА** میره *кҳн.* хоҷа, соҳиб.

**МИРВАҲА** *а.* مروحه *кит.* бодбезак, бодбезан.

**МИРҒАЗАБ** میرغضب *таър.* он ки ҷазои аз тарафи амир муайяншударо бо чӯб задан иҷро мекард ё чӯб зада бандиҳоро ба иқрор маҷбур мекард.

**МИРЗО** میرزا [*кӯтоҳшудаи* **амирзода**] 1. котиби ягон идора, котиб, муншӣ, дабир. 2. *таър.* лақаби шоҳзодагони сайиднасаб, ки дар охири номашон зикр мешуд (*мас.*, Иброҳим-Мирзо). 3. дар гузашта ба аввали номи одамони хатдор ва хушнавис илова мешуд (*мас.*, Мирзо Абдулвоҳиди Мунзим).

**МИРЗОБОШӢ** میرزاباشی *таър.* сарвари котибон дар аморати Бухоро; раиси мирзохона, *ниг.* **мирзохона**.

**МИРЗОДИКАК** میرزادکک *гуфт.* бозичаи бачагона, ки агар хобонед, боз худаш мехезад.

**МИРЗО(Г)Ӣ** میرزایی//میرزاگی котибӣ; вазифа ва амали мирзо.

**МИРЗОХОНА** میرزاخانه 1. ҷои кори мирзоҳо. 2. *таър.* идораи маъмурият дар тартиботи маъмурии аморати Бухоро.

**МИРИМУШОН** میرموشان *биол.* ҷонвари хазандаест, калонтар аз муши хонагӣ, рангаш хокистарии зардчатоб, муши хурмо, росу.

**МИРИҲАЗОР** میرهزار *таър.* сардори дастаи ҳазорнафарии сарбозон дар аморати Бухоро.

**МИРИШИКОР** میرشکار *ниг.* **миршикор**.

**МИРӢ** میری 1. *таър.* мансаб ва вазифаи мир. 2. *кҳн.* воҳиди пули майдаи Осиёи Миёна, ки ба чоряки танга баробар буд; **як мирӣ ҳам надоштан** *киноя аз* ҳеҷ пул надоштан.

**МИРКАН** *а.* مرکن *кит.* тағораи ҷомашӯӣ, лаган.

**МИРОБ** میراب он ки ба тақсимоти об назорат мекунад; он ки мутасаддии обёрии киштзор аст.

**МИРОБӢ** میرابی вазифа ва амали мироб.

**МИРОН(И)ДАН** میراندن//میرانیدن *тарзи бавоситаи* **мурдан**; мурондан, дучори марг гардонидан.

**МИРОХУР** میرآخور 1. *таър.* маъмур ва мутасаддии аспхона; сардори саисон ва саисхонаҳои давлатӣ (*яке аз мансабҳо дар дарбори амирони Бухоро*). 2. *кҳн.* саис, асп-бон.

**МИРРИХ** *а.* مریخ *нуҷ.* яке аз сайёраҳои манзумаи Офтоб аст, ки дар осмон равшани сурхранг метобад, Баҳром.

**МИРРИХНАБАРД** مریخنبرد *кит.* ҷангҷӯй, ҷанговари далер, разманда.

**МИРСАНҶАЛӢ//МИРСАНҶАРӢ** میرسنجلی//میرسنجری *бот.* навъи зардолуи ширини сершира.

**МИРСОД** *а.* مرصاد *кит.* 1. ҷои дидбонӣ, дидбонгоҳ. 2. роҳи васеъ, роҳи калон.

**МИРСОТ** *а.* مرسات *кит.* лангари киштӣ.

**МИРУК** میروک *кит.* мӯрча, як навъ аз мӯрча, ки бол дорад, мӯрчаи болдор.

**МИРФАҚ** *а.* مرفق оринҷ.

**МИРҶАЛ** *а.* مرجل *кит.* деги калони мисин; дег.

**МИРШАБ** میرشب *таър.* мансаби ҳарбию маъмурӣ ва соҳиби ин мансаб дар шаҳру ноҳияҳои Осиёи Миёна, ки риояи тартиботи муқарраркардаи аморат ва хониҳоро назорат мекард, сардори шабгардҳо; сардори политсия дар аморати Бухоро.

**МИРШАБХОНА** میرشبخانه *таър.* ҷои кори миршаб; бошишгоҳи шабгардҳо; маҳкамаи политсия (*дар тақсимоти маъмурии ҳукумати подшоҳии рус дар Туркистон*).

**МИРШИКОР** میرشکار *таър.* 1. бонигари ҷонварон ва парандаҳои шикории амирон ва сарватмандон. 2. саис, аспбон.

**МИРШИКОРӢ** میرشکاری 1. вазифа ва кори миршикор. 2. аспбонӣ, саисӣ; **миршикорӣ кардан** аспбонӣ кардан.

**МИРЪОТ** *а.* مرآت оина, ойина.

**МИС** مس унсури химиявист, ки филизи сурхчаранги бисёр сахт буда, дар техника ба кор меравад, аз он зарфҳои гуногун месозанд: **табақи мис, кӯзаи мис; мис барин тафсидан** монанди филизи мис зуд ва ба осонӣ тафсидан; ◊ **миси** *касеро* **баровардан** сирри касеро ошкор кардан; фиребу найранги касеро фош кардан; **миси кор баромадан** сирри касе ошкор шудан.

**МИСБОР** مسبار *кит.* 1. *тиб.* мили оҳанӣ, ки ба ҷароҳат мехаланд, то чи қадар чуқур будани онро фаҳманд; пилтапахта ё порчаи матоъ, ки ба даруни ҷароҳат мегузоранд. 2. *нав.* асбоб барои таҳқиқи узвҳои дарунӣ ва тоза кардани меъдаи одам, зонд.

**МИСБОҲ** *а.* مصباح *кит.* 1. чароғ. 2. қадаҳ барои нӯшидани шароби сабӯҳӣ.

**МИСВОК** *а.* مسواک чӯбҳои хушбӯи лӯндатарошида, ки онро ба ҷои лифи дандоншӯӣ ба дандонҳо молида дандонро пок мекарданд; лифи дандон, дандоншӯяк.

**МИСГАР** مس‌گر устое, ки аз мис ашёи гуногуни рӯзгор месозад.

**МИСГАРӢ** مس‌گری 1. касбу кори мисгар; ҳунари аз мис сохтани асбоби рӯзгор, аслиҳа ва ашёи гуногун. 2. растаи мисгарон.

**МИСГУДОЗ** مس‌گداز он ки мис об мекунад; мисобкунанда.

**МИСГУДОЗӢ** مس‌گدازی амали мисгудоз; об кардани мис; гудохтани мис.

**МИСДОҚ** *а.* مصداق касе ё чизе, ки далели сидқи кор ва сухани касе бошад, гувоҳ, исбот, далели ростии сухане; **ба мисдоқи...** *гуфт.* ба монанди..., аз қабили..., мисли...

**МИСИН** مسین *ниг.* **мисӣ: косаи мисин, офтобаи мисин, тоси мисин**.

**МИСИНА** مسینه зарфҳо ва асбоби рӯзгори аз мис сохташуда.

**МИСИНАКӮБӢ** مسینه‌کوبی бо даст ва ба воситаи чизе ба асбоби мисин зада баровардани овози ҷарангос, ки одатҳои хурофӣ буда, дар вақти гирифтани моҳ анҷом дода мешуд.

**МИСӢ** مسی *мансуб ба* **мис**; аз мис сохташуда, мисин.

**МИСКИН** *а.* مسکین 1. фақир, бенаво, бечиз, қашшоқ; **мунъиму мискин** дорою камбағал. 2. тамоман аз тобу тавонмонда, нотавон, оҷиз; бечора.

**МИСКИНӢ** مسکینی 1. фақирӣ, бенавоӣ, қашшоқӣ. 2. нотавонӣ, оҷизӣ; бечорагӣ.

**МИСКИННАВОЗӢ** مسکین‌نوازی лутфу марҳамат ба бечорагон; мададу ёрӣ ба бенавоён.

**МИСКИНХОНА** مسکین‌خانه *таър.* хонае, ки дар он барои бечорагону бенавоён хӯрок меоварданд.

**МИСКУЛОҲ** مس‌کلاه *ниг.* **тоскулоҳ**.

**МИСҚАБ** *а.* مثقب *кит.* парма.

**МИСҚАЛ** *а.* مصقل *кит.* асбоби сайқалдиҳӣ.

**МИСҚОЛ** *а.* مثقال 1. *кҳн.* воҳиди ченаки вазни чизҳои майда, ки асосан ба 4,68 гр. баробар буд; 2. санги тарозу.

**МИСҚОЛӢ** مثقالی 1. *мансуб ба* **мисқол**; баробари як мисқол. 2. докаи нозуки тунуки аълосифат: **саллаи мисқолӣ**.

**МИСЛ** *а.* مثل монанд, назир, ҳамто, чун; **мисли пештара** ба монанди собиқ, пештара барин; **ба мисли...** монанди..., назири..., чун; **мислу монанд надоштан//мисл надоштан** беназир будан, ҳамто надоштан; ягона.

**МИСМОР** *а.* مسمار *кит.* мехи филизӣ; мех; **мисмор кардан** мех зада маҳкам кардан.

**МИСОҚ** *а.* میثاق *кит.* аҳд, паймон.

**МИСОЛ** *а.* مثال 1. ҳодисаи ҷудогона ё чизе, ки барои эзоҳ ё исботи фикре шаҳодат дода метавонад ё чун намуна оварда мешавад, қиёс. 2. кор ё рафторе, ки барои тақлид ва такрор намуна шуда метавонад: **мисоли ибрат**. 3. монанд, шабеҳ, назир, мисл. 4. *кит.* фармони подшоҳ, маншур, ҳукм; **мисол додан** фармон додан, амр кардан, **ба мисоли** ба монанди..., мисли..., шабеҳи...; **мисол овардан** аз байни як гурӯҳ ё табақаи ҳамҷинс ва монанд якеро гирифта, барои исботи муддаои худ нишон додан.

**МИСОС** *а.* مساس *кит.* молидан, судан бо даст.

**МИСОҲАТ** *а.* مساحت *кит.* андозагирии замин, заминпаймоӣ, танобкашӣ.

**МИСОҲАТГАР** مساحت‌گر *кит.* андозагари за-

мин, ченкунандаи замин, паймояндаи замин.

**МИСР** *а.* مصر 1. *кит.* сарҳади байни ду замин. 2. *кҳн.* шаҳр. 3. номи яке аз давлатҳои араб, ки дар Шарқи Наздик воқеъ аст.

**МИСРАНГ** مس‌رنگ монанд ба ранги мис.

**МИСРАЪ** *а.* مصرع 1. *кит.* ҳар табақаи дари дутабақа. 2. *адш.* нисфи як байт, як сатри шеър.

**МИСРӢ** مصری *мансуб ба* **Миср**; **пахтаи мисрӣ** навъи пахтаи маҳиннах.

**МИСРОН** مسران милаи ғафси оҳании як нӯгаш паҳн барои зада шикастани чизҳои сахт ва истифода кардан чун фишанг.

**МИССИОНЕР** *фр.* میسّیانر он ки барои ташвиқи дине (*мас.*, *дини исавӣ*) ё даъват ба он дин ба мамлакатҳои бегона (*мас.*, *ғайриисавӣ*) фиристода мешавад.

**МИСТАР** *а.* مسطر *кит.* 1. асбоби сатркашии аз коғази ғафси сахт ва риштаи абрешим сохташуда, ки риштаи онро бо сиёҳие ранг карда, рӯи саҳифаи навишташуданӣ гузошта засткаш мекарданд ва дар натиҷа раххои рост рӯи саҳифа нақш мегузошт; хаткаш, ҷадвал. 2. коғази рах-рахест, ки барои боло-ву поин нарафтани сатр дар вақти навиштан дар зери коғаз мегузоштанд.

**МИСТИКА** میستیکه эътиқоди динии боварӣ ба мӯъҷизаи илоҳӣ ва қувваи фавқуттабиӣ, ирфон.

**МИТИНГ** *англ.* میتینگ *ниг.* **гирдиҳамоӣ**: **митинги серодам, митинг барпо кардан (гаштан), митинг гузаронидан**.

**МИТҚОЛ** *а.* متقال *боф.* **хомсуф**.

**МИТҚОЛӢ** متقالی *мансуб ба* **митқол**; хомсуф будан: **либоси митқолӣ**.

**МИТРАД** *а.* مطرد *кит.* найзаи хурди шикорӣ.

**МИТРАҚА** *а.* مطرقه *кит.* болғаи оҳангарону мисгарон, путк, чакуш.

**МИТРОН** *ю.* مطران *кит.* яке аз унвонҳои олии рӯҳониёни насронии шарқию ғарбӣ (*православӣ ва католикӣ*), митрополит.

**МИТРОНА** مطرانه *кит.* кулоҳи бошукӯҳи маросимии митрон.

**МИТТА** متّه кирме, ки дар ғалладона ва орд пайдо шуда, онҳоро нобуд мекунад, ғалламус.

**МИТҲАН** *а.* مطحن *кит.* осиёб, осиё.

**МИТҲАРА** *а.* مطهره *кит.* офтоба, обдаста; обдони сафарӣ, зарфи чармини об.

**МИФЗОЛ** *а.* مفضال *кит.* соҳиби фазлу эҳсон; фозил.

**МИФЛОК** *а.* مفلاک *кит.* фалокатзада, мафлук, бадбахт.

**МИФОЛОГИЯ** *ю.* میفالاگیه илми устура, илм оид ба асотир, асотиршиносӣ, устурашиносӣ.

**МИФТОҲ** *а.* مفتاح 1. *ниг.* **калид**. 2. *збш.* навиштае ба хати дигар барои ҳосил кардани маълумоти бештар оид ба калимаҳо: **мифтоҳи калимаҳои «Фарҳанги забони тоҷикӣ» ба хати арабии тоҷикӣ**.

**МИХЛАБ** *а.* مخلب *кит.* чанголи мурғони шикорӣ; панҷаи ҳайвоноти даранда.

**МИХНАҚА** *а.* مخنقه *кит.* тавқ, қилода гарданбанд.

**МИХРАҚА** *а.* مخرقه *кит.* олати чӯбин барои кафонидани чизе, фона.

**МИҲАН** *а.* میهن *ҷ.* **меҳнат** (азобҳо, ранҷҳо).

**МИҲАФФА** *а.* محفه *кит.* каҷоваи одамнишини соябондор; аморӣ, ҳавдаҷ.

**МИҶА** مجه *ниг.* **мижа**.

**МИҶАН(Н)** *а.* مجن *кит.* сипар.

**МИҶАРРА** *а.* مجره *ниг.* **каҳкашон**.

**МИҶГОН** مجگان *ниг.* **мижгон**.

**МИҶИНГ** مجینگ *гуфт.* инҷиқ, майдагап: **одами миҷинг**.

**МИҶМАР** *а.* مجمر зарфе, ки дар он оташ монда, сипанд, уд, мушк ва ҳар хел хушбӯиҳоро дуд мекунанд, бухурдон, удсӯз.

**МИҶМОРУҚ** مجماروق *гуфт.* 1. пурчин, чиндор, оҷингдор, бурма-бурма (*рӯй ва пӯсти бадан*). 2. иллатӣ, ношуд, нимҷон: **бузғолаи лоғари миҷморуқ, кампири миҷморуқ**.

**МИШКОТ** *а.* مشکات *кит.* тоқчаи чароғмонӣ; чароғдон, чароғпоя.

**МИШ-МИШ** مش مش *гуфт.* 1. пичир-пичир,

зери лаб гап задан, нацво. 2. гап-гап, овоза, гапҳои беасос.

**МИШҶАБ** *а.* مشجب *кит.* тори чӯбини либосовезӣ.

**МИЯВ-МИЯВ** میو میو *калимаи тақлиди* овози гурба, садои гурба.

**МО** ما *ҷонишини шахси якуми ҷамъ;* дар иборахои изофӣ соҳибиятро ифода мекунад; баъзан нависанда ё шахси гӯянда барои ифодаи хоксорӣ чун муродифи «ман» ба кор мебарад; ◊ **мову ман** худбинӣ, худписандӣ.

**мо-** *а.* ما- *дар аввали калимаҳои сохта ва баъзе таркибҳои арабӣ омада, маънои* «чизе ки», «он чи ки»-ро *ифода мекунад*; **мобақӣ** он чи боқӣ мондааст; **моҳазар** он чи ҳозир аст!, **моҳасал** он чи ҳосил шудааст.

**МОБАЙН** *а.* مابین 1. байн, миён, байни ду кас ва ё ду чиз. 2. миёна, васат. 3. миёнаҷо, марказ; **дар мобайн** дар миёнаҷо; **аз мобайни…, аз миёни…, аз байни…; дар мобайни** … а) дар байни…, дар миёнаи…, дар миёнаҷои… б) *киноятан* дар муносибати байни ду кас; ◊ **аз мобайн** аз он вақт, аз он фурсат; **дар ин мобайн** дар ин фосилаи вақт, дар ин фурсат, дар ин миён; **ба мобайн даромадан** *ниг.* **миёна** (*ба миёна даромадан*).

**МОБАЙНӢ** مابینی воқеъ дар мобайн, васатӣ.

**МОВАРО** *а.* ماوراء *кит.* он сӯ, он тараф.

**МОВАРОУННАҲРӢ** ماوراءالنهری *мансуб ба* **Мовароуннаҳр**; зода ва сокини Мовароуннаҳр.

**МОВУМАНӢ** ماومنی *кит.* манманӣ.

**МОВУТ** ماوت *аслаш* **моҳут**.

**МОҒ** I ماغ *ниг.* **қашқалдоқ**.

**МОҒ** II ماغ *кит.* бухори ғафсу тираи дар рӯи замин паҳншуда, меғ, туман.

**МОДА** ماده ҷинсе аз инсон, ки фарзанд ба дунё меоварад; ҷонзоте, ки мезояд ё тухм мегузорад, *муқоб.* **нар**; ҷинси занона, ҷинси муаннас.

**МОДАБУЗ** ماده‌بز бузи мода.

**МОДАГОВ** ماده‌گاو гови мода, гови ширдеҳ: **модагови дӯшой, модагови навзо, модагови нозо**.

**МОДАГУРГ** ماده‌گرگ гурги мода.

**МОДАНДАР** مادندر *кит. шакли кӯтоҳшудаи* **модарандар**.

**МОДАР** مادر 1. зан нисбат ба фарзанд (он)аш, волида. 2. калимаи мурочиати эҳтиромона нисбат ба зани калонсол; ум(м), оча: **модари меҳрубон, модари мушфиқ, модари серфарзанд, модари фарзандони ман; модари ӯгай** *ниг.* **модарандар; модар шудан** фарзанд таваллуд кардан, соҳиби бача шудан; ◊ **модари айём//модари даҳр** замона, рӯзгор; **модари зори** *касеро* **нишон додан** ҷазои сазовори касеро додан, очаи зори касеро нишон додан; **модараш ҳоло назоидааст//аз модараш ҳанӯз нарӯидааст** ҳанӯз вуҷуд надорад, ҳоло ба вуҷуд наомадааст; **ба арвоҳи падару модар бахшидан** аз баҳри чизе гузаштан, чизеро садақа кардан.

**МОДАРАК** مادرک навдаи ҳосилдеҳи ток ва дигар дарахтони мевадор; *муқоб.* **нарак**.

**МОДАРАНДАР** مادراندر модари ӯгай.

**МОДАРАРӮС** مادرعروس модари зан нисбат ба домод, модарзан, хушдоман; ◊ **модарарӯсат нағз медидааст** вақти ба болои хӯрокхӯрӣ омадани касе гуфта мешавад.

**МОДАРБАХАТО** مادربه‌خطا *таҳқ.* ҳаромзода, ҳаромӣ, валадуззино.

**МОДАРБАХАТОӢ** مادربه‌خطایی *таҳқ.* 1. ҳаромзодагӣ. 2. фиребгарӣ, қаллобӣ.

**МОДАРБЕЗОР** مادربیزار он ки модарашро тарк кардааст, нохалаф, фарзанди ноқобил.

**МОДАРБУЗУРГ** مادربزرگ *кит.* модари модар ё модари падар.

**МОДАРВОР** مادروار монанди модар, чун модар, модарона.

**МОДАРЗАН** مادرزن *ниг.* **модарарӯс**.

**МОДАРЗОД** مادرزاد 1. аз модар таваллудшуда; бо нақсе ё фитрате аз модар таваллуд шудан; **кӯри модарзод** он ки нобино зоида шудааст; **лучи модарзод** тамоман луч, чунон ки аз модар нав зоида шуда бошад. 2. сифат ва хосияте, ки табиатан дар шахс зоҳир мегардад, фитрӣ дар ягон ҷиҳат: **истеъдоди модарзод**.

**МОДАРЗОДӢ** مادرزادی *мансуб ба* **модарзод**; **бемории модарзодӣ**.

**МОДАРӢ** مادری 1. *мансуб ба* **модар**; хоси модар: **ғурури модарӣ, ҳиссиёти модарӣ**. 2. модар будан; муносибати модарона: **модарӣ кардан**; ◊ **забони модарӣ** а) забоне, ки инсон аз кӯдакӣ аз модар ва атрофиёнаш ёд мегирад; б) фанест, ки дар синфҳои ибтидоӣ барои баровардани саводи забонӣ ба талабагон меомӯзонанд.

**МОДАРКАЛОН** مادرکلان модари падар ё модари модар, момо, бибӣ.

**МОДАРМУРДА** مادرمرده *кит.* 1. он ки модараш вафот кардааст. 2. *мач.* бечора, ба азоби сахте гирифторшуда.

**МОДАРОВАРД** مادرآورد *кит., ниг.* **модарзод**.

**МОДАРОНА** مادرانه модарӣ, муносиби модар, модарвор: **меҳри модарона**.

**МОДАРСАГ** مادرسگ *таҳқ.* дар мавриди асабоният барои паст задан ва таҳқир кардани тарафи муқобил гуфта мешавад.

**МОДАРСОЛОРӢ** مادرسالاری *ниг.* **модаршоҳӣ**.

**МОДАРХОНД(А)** مادرخواند(ه) зане, ки ӯро фарзандони ғайр ба ҷои модар қабул мекунанд; зане, ки касе ӯро ба худ модар хондааст.

**МОДАРХУДО** مادرخدا *д.* унвони Марям-модари Исои Масеҳ (*дар таълимоти динии исавиён*).

**МОДАРШАВҲАР** مادرشوهر *ниг.* **модаршӯ(й)**.

**МОДАРШАҲР** مادرشهر *нав., мач.* шаҳрҳои бузурги як минтақа ё кишвар, ки дар атрофи худ шаҳрҳои хурд-хурди дигар доранд.

**МОДАРШОҲӢ** مادرشاهی *таър.* як шакли ҷамъияти ибтидоӣ, ки дар қабила зан ҳукмронӣ мекард, модарсолорӣ.

**МОДАРШӮ(Й)** مادرشو(ی) модари шавҳар нисбат ба арӯс; ◊ **хонаро бе модаршӯ ёфтан (дидан)** хилват ёфтан ҷоеро ва худсарӣ кардан.

**МОДАСАГ** مادهسگ 1. саги мода. 2. *таҳқ., мач.* фоҳиша.

**МОДАХАР** مادهخر хари мода, мочахар (*гуфт.*).

**МОДАШЕР** مادهشیر шери мода, модинаи шер: **модашери ғуррон**.

**МОДДА** I *а.* مادّه 1. чизи асосӣ, ки барои пайдоиш ва сохта шудани чизи дигар чун замина хидмат мекунад, материал; *муқ.* **мавод: моддаи заҳрдор, моддаҳои тарканда, моддаҳои химиявӣ**. 2. *физ.* чизи дорои вазн, ки фазоеро ишғол мекунад, материя. 3. *фалс.* ҳаюло.

**МОДДА** II *а.* مادّه 1. ҳар як аз бандҳои ягон қонун, низомнома, қарордод ва ҳуҷҷатҳои дигар, ки як нуктаи томро дар бар мегирад ва бо рақамҳо аз ҳам ҷудо карда мешавад, банд; радиф: **моддаи панҷуми қонун, моддаи харочоти баровард**. 2. мавзӯъ, матлаб, ки як қисми чизеро ташкил медиҳад; **моддаи луғавӣ** *збш.* ҳар як аз воҳидҳои забонӣ дар фарҳанги тафсирӣ *ва г.*, ки калидвожа, тафсири маъноҳои он ва дигар ҷузъҳоро дар бар мегирад; **моддаи таърих** *адш.* калима ё таркибе, ки аз ҷамъбасти қимати ададии ҳарфҳои арабиасоси он мувофиқи ҳисоби абҷад санаи воқеае ҳосил мешавад.

**МОДДИГАРОӢ** مادّیگرائی моддигаро будан; ашёпарастӣ, чизпарастӣ.

**МОДДИЮН** *а.* مادّیون *ниг.* **материалист**.

**МОДДИЯТ** *а.* مادّیت 1. *фалс.* аз модда (материя) иборат будан(-и олам); моддӣ будан, ибтидои материалӣ доштан. 2. *кит.* моҳият, асл.

**МОДДӢ** مادّی 1. *мансуб ба* **модда** I. 2. марбут ба чизу чораи зарури зиндагӣ, ашёӣ; **аҳволи моддӣ** дараҷаи таъминот бо чизу чораи зиндагӣ; **пойгоҳи моддӣ** таъминот бо чизҳои асосии мавриди зарурати анҷоми коре, сохтани чизе *ва г.*; **ёрии моддӣ** кумак бо чизу чораи зарурӣ; ёрии пулӣ; **олами моддӣ** *киноя аз* дунёи ҳастӣ *муқоб.* **олами маънӣ (маънавӣ); неъматҳои моддӣ** сарватҳои зарурии зиндагӣ; **тангии моддӣ** нарасидани чизу чораи зиндагӣ, тангии иқтисодӣ; **аз ҷиҳати моддӣ** вобаста ба чизу чора; аз ҷиҳати таъминот. 3. *кит.* шайъӣ: **далелҳои моддӣ**.

**МОДЕЛ** *фр.* مادل 1. нусха, тасвир, нақша ё намунаи хурди чиз, ки аз рӯи он чизеро бо теъдоди зиёд истеҳсол мекунанд: **модели ҳавопаймо**. 2. навъ ё намунаи сохти ягон мошин ва асбоби техникӣ; *муқ.* **тамға**.

**МОДЕЛСОЗ** مادلساز созандаи нусха, тасвир, нақша ё худ намунаи чизе (*барои намоиш, таҳқиқ ё истеҳсол*).

**МОДЕЛСОЗӢ** مادلسازی сохтан ва омӯхтани намунаҳои ашё ва ҳодисаҳои воқеӣ барои намоиш, омӯзиш ва таҳқиқи онҳо.

**МОДЕРНИЗМ** *фр.* مادرنیزم ҷараёни эҷодӣ дар

санъат ва адабиёти як-ду асри охир.

**МОДЕҲ** *а.* مادح *ниг.* **маддоҳ**.

**МОДИЁН** مادیان ҷинси модинаи асп, байтал.

**МОДИНА** مادینه ҷинси мода, мансуб ба ҷинси мода (ҳайвон), *муқоб.* **нарина**.

**МОДОМ** *а.* مادام **:модом ки…** азбаски…, бинобар он ки…, чун; вақте ки…

**МОДУЛ** *лот.* مادول 1. сохт, меъёр, воҳиди шартӣ барои андозаи қисмҳои боло. 2. *риёзӣ.* бузургии мутлақи ададӣ, маҷмӯӣ.

**МОЕӢ** مایعی ҳолати обакӣ, моеъ будан.

**МОЕЪ** *а.* مایع ҷисми равон (*монанди об, равған*…), обакӣ: **ҷисмҳои моеъ**.

**МОЗ** ماز *кит.* чин, шиканҷа.

**МОЗӢ** *а.* ماضی *кит.* гузашта, пешина: **феъли мозӣ** *грам.* феъли замони гузашта.

**МОЗОД(А)** مازاد(ه) *кит.* боқимонда, зиёдатии чизе.

**МОЗУ** مازو *кҳн.* донаи гирди хордори дарахт, ки дар дибоғати пӯст ва рангрезӣ ба кор меравад.

**МОИДА** *а.* مائده *кит.* дастархони пур аз нозу неъмат, дастархони пурнеъмат; дастархон, суфра.

**МОИЛ** *а.* مائل//مایل 1. хамида ба тарафи чизе. 2. майлдор, рағбатдор; шавқдор ба чизе ё касе; **моил будан** майл доштан, роғиб будан. 3. наздик ба чизе; **моил шудан** наздик шудан; рағбат пайдо кардан; таваҷҷӯҳ доштан; **моил кардан** майл кунондан; кашидан, ҷалб кардан.

**МОИНДАР** مایندر *ниг.* **модарандар**.

**МОӢ** مایی мову манӣ, худбинӣ, кибру ғурур.

**МОК** ماک **:хоку мок** *кит.* а) хоку замин; б) *маҷ.* дунё.

**МОКИЁН** ماکیان модинаи мурғи хонагӣ ва дигар парандаҳо: **мокиёни курк**.

**МОКУ** ماکو олати бофандагӣ, ки вақти бофтан пудро аз байни тор гузарондан мегирад; **монанди моку рафтуомад кардан** муттасил дар рафтуомад будан.

**МОҚАБЛ** *а.* ماقبل он чи пеш буд, пешина, гузашта, муқаддам.

**МОҚУТ** ماقوت шириние, ки аз нишоста ва қанду равған тайёр мешавад, полуда.

**мол** مال *асоси замони ҳозира аз* **молидан**.

**МОЛ I** مال молиш; масҳ; **хору мол кардан** молиш додан; сила кардан, навозиш кардан.

**МОЛ II** *а.* مال 1. дороӣ, сарват; мулк; **моли** …, мулки…, аз они… 2. *иқт.* ҳар чизи моддии арзишдошта, ки барои қонеъ кардани талаботи инсон, фурӯш ё мубодила истеҳсол мегардад; маҳсули меҳнат. 3. чизҳои истеҳсолшуда (*аз қабили* ашёи саноатӣ), ки хариду фурӯш мешавад, колои фурӯхтанӣ: **моли арзон, моли сермасриф, мағозаи молҳои арзон, молу мулк; моли бесоҳиб**. **моли манқул** *ниг.* **манқул**; **моли саноат(ӣ)** моли баровардаи саноат *аз қабили* газвор *ва г.* **моли хом** ашёи барои кори саноат зарур; **молу мулк** боигарӣ, сарвати манқул ва ғайриманқул; **молу ҳол** чизу чора, молу мулк; **моли** *касе* **шудан** аз они касе шудан, ба ихтиёри касе даромадани чизе; **моли худ кардан** соҳибӣ кардан, аз они худ кардан (*чизи каси дигарро*); 4. чорпои хонагӣ: чорпо; **молҳои сиёҳ** гову барзагов, гову гӯсола; **бозори мол** бозори харидуфурӯши ҳайвоноти хонагӣ; ◊ **мол кардан** *таър.* а) муайян кардани ҳаҷми андоз аз замини кишт; б) *ниг.* **молу гов кардан**; **молу гов кардан** чорводорӣ кардан, ба молдорӣ машғул шудан.

**МОЛА I** ماله 1. *кишов.* тахтаи бедандона ё сихдори аз чӯб ё оҳан сохта, ки онро ба ҷуфт ё трактор баста замини шудгорро ҳамвор мекунанд; **мола кардан (задан, кашидан)** бо мола ҳамвор ва нарм кардан (*заминро*). 2. лифи оҳардиҳии бофандагон.

**МОЛА II** ماله пур, моломол, лабрез.

**МОЛАКАШӢ** ماله‌کشی *исми амал аз* **мола кашидан**; бо мола ҳамвор кардани замини шудгоршуда ва кулӯххои онро майда кардан, сихмола кардан..

**МОЛАК-МОЛАК** مالک‌مالک *исми амал аз* молишдиҳӣ; **молак-молак кардан** паси ҳам молиш додан.

**МОЛАКУНӢ** ماله‌کنی *исми амал аз* **мола кардан;** сихмола;

**МОЛАНДӮЗ** مال‌اندوز он ки хоҳони ҷамъоварии

сарвату мол аст, молғундор.

**МОЛГИРАНДА** مال‌گیرنده гирандаи мол; қабулкунандаи моли оварда ё фиристода.

**МОЛГУЗОР** مال‌گذار *кит.* диҳанда ва пардохтгари боҷу хироҷ.

**МОЛГУЗОРӢ** مال‌گذاری *кит.* боҷу хироҷдиҳӣ, андозсупорӣ.

**МОЛҒУНДОРӢ** مال‌غنداری ҷамъ кардани молу чиз; ҷамъ кардани сарват.

**МОЛДОР** مال‌دار 1. доро, давлатманд; соҳиби молу мулк. 2. соҳиби чорво; чорвопарвар.

**МОЛДОРӢ** مال‌داری 1. сарватдорӣ, давлатмандӣ. 2. соҳиби чорво будан; парвариши чорпо.

**МОЛДӮСТ** مال‌دوست молпараст, сарватхоҳ.

**МОЛЕКУЛА** *лот.* ماليکوله хурдтарин ҳиссаи модда, ки ҳамаи хусусиятҳои асосии химиявии он моддаро дорад.

**МОЛЕКУЛАВӢ** ماليکولوی *мансуб ба* **молекула**: **вазни молекулавӣ, химияи молекулавӣ**.

**МОЛЕКУЛӢ** ماليکولی *ниг.* **молекулавӣ**.

**МОЛИБДЕН** *ю.* ماليبدن *хим.* навъи филизи сахти нуқрагини дурахшон.

**МОЛИДА** ماليده *сифати феълии замони гузашта аз* **молидан**; **молида-молида** якзайл молиш дода.

**МОЛИДАН** ماليدن 1. чизеро бо даст молиш додан, бо даст судан. 2. молиш додани аъзои бадан бо даст, масҳ. 3. чизеро ба рӯи чизе молондан (*то ки он чиз бар рӯи чизи дигар паҳн гардад*): **марҳам молидан ба ҷароҳат, сурхӣ молидан ба лаб, ӯсма молидан ба абрӯ; равған молидан** рӯи чизеро пӯшондан бо қабати тунуки равған: **ба рӯи нон равғани маска молидан**.. 4. *маҷ.* гӯшмол ва танбеҳ додан, сарзаниш кардан, ҷазо додан: *чизеро* **ба чашм молидан** а) чизеро ба пеши чашм оварда, онро рӯи чашм кашидан; б) чизеро хеле азиз доштан; ◊ **ба лаб кулӯх молида гаштан** кореро карда, худро бехабар вонамуд кардан.

**МОЛИДАНӢ** ماليدنی *сифати феълии замони оянда аз* **молидан;** ҳар чизи қобили молидан ба рӯи чизе.

**МОЛИЁТ** ماليات 1. *кит.* андоз: хироҷ, боҷ. 2. *таър.* навъи андоз аз замини кишт.

**МОЛИК** *а.* مالک 1. мулкдор, соҳиби мулку замин; доро, давлатманд. 2. соҳиб, хӯҷаин; **молики** *чизе* **шудан** соҳиби чизе шудан, чизеро ба тасарруфи худ даровардан; **молик будан** соҳиб будан, чизеро дар ихтиёр доштан; **ба аҳамияте молик будан** дорои аҳамияте будан, аҳамият доштан; ◊ **молики дӯзах** *д.* фариштае, ки мутобиқи ривоёти динӣ дарбони дӯзах аст.

**МОЛИКИЯТ** مالکيت молу мулк, ки дар тасарруфи касе, ё идорае бошад; **моликияти давлатӣ** он чи дар тасарруфи давлат аст, молу мулки мутааллиқ ба давлат; **моликияти хусусӣ (шахсӣ)** молу мулки мутааллиқ ба як кас; **моликияти ҷамъиятӣ** молу мулки хоси ҷамъият, моликияти умумӣ.

**МОЛИКИЯТПАРАСТ** مالکيت‌پرست мулкпараст, аз ҳад зиёд ҳариси молу мулк; чизпараст.

**МОЛИКИЯТПАРАСТӢ** مالکيت‌پرستی мулкпарастӣ, аз ҳад зиёд дӯст доштани молу мулк; чизпарастӣ.

**МОЛИКӢ** مالکی *кит.* 1. соҳибӣ, хӯҷаинӣ. 2. *д.* посбонӣ, дарбонӣ дар дӯзах.

**МОЛИКОНА** مالکانه 1. *ниг.* **молиёт**. 2. *хӯр.* навъи ҳалво, ки аз орди биринҷ ва мағзи бодом тайёр мекунанд.

**МОЛИМАРДУМХӮР** مال‌مردم‌خور ғосиби моли мардум; ҳаромхӯр, ҳақимардумхӯр.

**МОЛИМАРДУМХӮРӢ** مال‌مردم‌خوری аз худ кардани моли мардум; ҳаромхӯрӣ, ҳаққимардумхӯрӣ.

**МОЛИХУЛИЁ** *ю.* ماليخوليا 1. бемории рӯҳиест, ки боиси хаёлоти воҳимаангез мешавад, бемории савдоӣ. 2. *маҷ.* суханҳои сафсатаи парешон ва дардисаровар.

**МОЛИШ** مالش *исми феълӣ аз* **молидан**; бо даст молидан чизеро; соиш; **молиш додан** а) молидан, муштмол кардан. б) *маҷ.* гӯшмол додан, танбеҳ додан, ҷазо додан; **молиш хӯрдан** молида шудан, сунбида шудан; таги по шудан.

**МОЛИШГАР** مالش‌گر масҳгар; ходими ҳаммом.

**МОЛИШДЕҲ** مالشده *кит.* 1. гӯшмолдиҳанда, танбеҳкунанда, таъқиб-кунанда, ҷазодиҳанда. 2. зеру забар ва нобудкунанда.

**МОЛИЯ** *а.* ماليه маҷмӯаи воситаҳои пулӣ ва

муомилоти давлат; **вазорати молия** вазорате, ки вазифаи ҳисобгирии дахлу харҷи давлат, тақсимоти воситаҳои пулӣ ва таъминоти пулии сохторҳои давлатиро дар зимма дорад; **идора (ё шӯъба)-и молия** идора ё шӯъбае, ки масъули ба роҳ мондани фаъолияти молиявии муассисаҳои давлатӣ, ҳукуматҳои шаҳру ноҳияҳо ба зиммаи он гузошта шудааст.

**МОЛИЯВӢ** مالیوی *мансуб ва оид ба* **молия**; **нақшаи молиявӣ** нақшаи корҳои марбут ба молия.

**МОЛИЯТ** *а.* مالیت *кит.* 1. дороӣ, сарват; пул, нақдина. 2. *ниг.* **молиёт**.

**МОЛӢ** مالی 1. *мансуб ба* **мол**: **истеҳсоли молӣ**. 2. *мансуб ба* **молия**; молиявӣ.

**МОЛОКАЛОМ** *а.* مالاکلام *кит.* он чи бо калом ифода намешавад; ғайри қобили тавсиф, баённопазир.

**МОЛОМОЛ I** مالامال молиши зиёд; соиш, молиш.

**МОЛОМОЛ** II مالامال пур, пуропур, лаб ба лаб.

**МОЛОН** مالان дар ҳоли молидан, ҷараёни молидан.

**МОЛОНДАН** مالاندن *шакли бавоситаи* **молидан**, ба даст ё чизи дигар чизеро молидан ё ҳамвор кардан.

**МОЛПАРАСТ** مالپرست ҳарис ба молу чиз; чизпараст.

**МОЛПАРАСТӢ** مالپرستی ҳарис будан ба молу чиз; чизпарастӣ.

**МОЛПАРВАР** مالپرور он ки бо парвариши чорпои хонагӣ машғул аст, нигоҳубинкунандаи чорпо.

**МОЛПАРВАРӢ** مالپروری парвариши чорпои хонагӣ, нигоҳубини чорпо.

**МОЛФУРӮШ** مالفروش он ки мол мефурӯшад, фурӯшандаи чорпои хонагӣ.

**МОЛФУРӮШӢ** مالفروشی фурӯши чорпо; шуғли молфурӯш.

**МОЛХАРӢ** مالخری хариди чорпо.

**МОЛХОНА** مالخانه бино ё хонаи нигоҳубини чорпо, оғил.

**МОЛҶАЛЛОБ** مالجلاب он ки молро арзон харида қимат мефурӯшад; ҷаллоби чорпо; *муқ.* **аспҷаллоб, говҷаллоб**.

**МОЛҶАЛЛОБӢ** مالجلابی шуғли молҷаллоб; хариду фурӯши мол бо мақсади ба даст овардани фоида.

**МОЛШИНОС** مالشناس 1. он ки моли сараву носараро мешиносад. 2. мутахассиси соҳаи молшиносӣ.

**МОЛШИНОСӢ** مالشناسی *иқт.* соҳаи илм оид ба савдо, ки хусусияти молҳои фурӯшӣ, навъи онҳо ва талаботи аҳолиро меомӯзад.

**МОМ** مام модар, волида; ◊ **моми даҳр** дунё; рӯзгор, зиндагӣ.

**МОМА** مامه *ниг.* **момо**.

**МОМАК** مامک *шакли тасғир ва навозишии* **мом**.

**МОМИРОН** مامیران *кит., бот.* гиёҳи алафӣ, худрӯй, аз хонаводаи хашхош, дорои гулҳои зард буда, хусусияти дармонӣ (*махсусан барои саратон*) дорад.

**МОМО** ماما 1. модаркалон; модари модаркалон. 2. момодоя, қобила. 3. *калимаи муроҷиати эҳтиромона нисбат ба зани калонсол*; ◊ **гули момо** *ниг.* **момогул**.

**МОМОГУЛ** ماماگل *бот.* навъи гиёҳ, ки гулҳои зангӯламонанди гуногунранг дорад.

**МОМОДОЯ** مامادایه 1. зане, ки вақти зоидани зани ҳомила бачаи ӯро мегирад, қобила. 2. парастори тиббӣ, ки ҳангоми таваллуд кардани занҳо ба онҳо ёрии тиббӣ мерасонад.

**МОМОДОЯГӢ** مامادایگی кор ва шуғли момодоя.

**МОМОӢ** ماмائی 1. *ниг.* **момодоягӣ**. 2. соҳаи тиб, ки ҷараёни ҳомиладорӣ ва тарзу усулҳои дурусти таваллудро меомӯзад.

**МОМОҶУРҒОТАК** ماماجرغاتک як навъ парандаи хурди серҳаракат.

**МОМРОЗ** مامراز *бот.* як навъи дарахти баланди соядӯст, ки баргҳои байзашакл дорад.

**мон** مان *асоси замони ҳозира ва феъли фармоиш аз* **мондан**; *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънои* мондан: **алавмон**; созандаи исми масдар: **дудмон**, **сохтмон**; сифатсоз: **шодмон** *ва г.*

**МОН** مان *кит.* хона, ҷои истиқомат, хонумон, хона ва асбобу анҷоми он.

**МОНАВӢ** مانوی *кит.* 1. *мансуб ба* **Монӣ** (*наққоши машҳури а.* III, *муаллифи китоби «Аржанг», ки даъвои пайғамбарӣ намуда, афкори зардуштӣ, яҳудӣ ва исавиро ба ҳам омехта, ойине ба вуҷуд овардааст*). 2. *маҷ.* бо маҳорати зиёд эҷодшуда, моҳирона иҷрошуда. 3. пайрави оини Монӣ.

**МОНАВИКИРДОР** مانوی‌کردار *кит.* моҳир, устои суратгари соҳибмаҳорат.

**МОНАНД** مانند шабеҳ, мисл, ҳамчун: **монанди аввала** пештара барин; **монанди** *касе* (*чизе*) а) мисли касе (чизе), шабеҳи касе (чизе); б) ҳамчун касе (чизе), касе (чизе) барин; **монанд будан** шабоҳат доштан; **монанд кардан** назири касе (чизе) пиндоштан, ташбеҳ кардан чизеро ба чизе; **мислу монанд надоштан** беназир будан, шабеҳ надоштан.

**МОНАНДӢ** манندی якхела ё ба ҳамдигар наздик будани намуди зоҳирӣ ё сифати ду чиз ё ду кас, шабоҳат, шабеҳӣ: **монандӣ доштан** монанд будан, шабоҳат доштан.

**МОНАРХИЗМ** *ю.* مانرخیزم *с.* равияи сиёсие, ки яккаҳокимиятӣ ва ҳокимияти мутлақи шоҳиро шакли ягонаи ҳокимияти давлатӣ мешуморад, яккасолорӣ, шоҳпарастӣ.

**МОНАРХИСТ** *ю.* مانرخیست *с.* тарафдор ва пайрави монархизм, шоҳпараст.

**МОНАРХИЯ** *ю.* مانرخیه *с.* шакли ҳукмрониест, ки дар он ҳокимият ба дасти як нафар (шоҳ) қарор гирифтааст, ҳокимияти мутлақа (шоҳӣ).

**МОНДА** مانده 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **мондан** I; бақия, боқӣ, боқимонда. 2. хаста, сусту лакот, аз кор ё машғулияте кӯфташуда; **монда кардан** хаста кардан, сусту лакот кардан, кӯфта кардан; **монда шудан** а) сусту лакот шудан, шалпар шудан, кӯфта гардидан (*аз сахтӣ ё аз бисёрии кор*); б) ниҳодан, гузошта шудани чизе дар ҷояш; ◊ **феъли монда** *грам.* феъле, ки амали он ба мафъул намегузарад (*яъне мафъул надорад*), феъли лозим, *муқоб.* **феъли гузаранда**; **омадан, хобидан…**; **монда нашавед! //мондаҳо!, хаста набошед!** (*дар вақти кор карда истодани касе барои рӯҳбаланд кардан гуфта мешавад*); **аз ин мондаву аз он ронда** (*мақ.*) дар як вақт ба ду қарор расидан хоста, ё аз пайи иҷрои ду коре шуда, ба ҳеҷ яки он муваффақ нашудан.

**МОНДАГӢ**ماندگی 1. *шакли дигари сифати феълии замони гузашта аз* **мондан**; монда. 2. боқимонда, бақия. 3. монда шудан, хастагӣ, шалпарӣ, кӯфтагӣ (*аз сабаби кору машғулияти сахт ва бисёр*); **мондагии худро баровардан** дам гирифтан, кӯфтагиро баровара қувват гирифтан; ◊ **дар (ба) кӯча мондагӣ** бекасу кӯй, бесоҳиб.

**МОНДАГОР** ماندگار *нав.* он ки ё он чи муддати тӯлонӣ ё бардавом боқӣ мемонад; бодавом, пойдор, монданӣ, **мондагор шудан** дар ҷое мондан, муқим шудан; **чеҳраи мондагор**.

**МОНДАГОРӢ** ماندگاری *нав.* вазъ ва ҳолати мондагор, пойдорӣ ва субот.

**МОНДАКУНАНДА** مانده‌کننده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **монда кардан**. 2. хастакунанда, сусту шалпаркунанда, касолатовар.

**МОНДАН** I ماندن 1. гузоштан, ниҳодан; ҷо кардан. 2. шинондан, насб кардан. 3. таъйин кардан. 4. боқӣ будан, бозмондан. 5. сарфи назар кардан, даст кашидан аз коре. 6. истодан, ист кардан, будан, иқомат кардан. 7. қатъ шудан; бозистодан. 8. вогузоштан, ҳавола кардан, ба ихтиёри касе гузоштан. 9. иҷозат додан, раъй додан, имкони иҷрои кореро додан. 10. *дар таркиби ибораҳои феълиҳолӣ омада маъноҳои* тасодуфан иҷро шудани амал, оғоз ва устувор гаштани амалеро ифода мекунад: **дида мондан, омада мондан, зада мондан, шуда мондан;** ◊ **ақиб мондан** *ниг.* **ақиб (мондан); бурут мондан** бурутро натарошида дароз кардан, мӯйлаб гузоштан; **гурусна мондан** гурусна шудан, гушна шудан; **дер мондан** таъхир карда омадан, дер кардан; **зинда мондан** а) дар ҳаёт будан, намурдан; б) *кит.* пойдор будан, ҷовид будан; **имзо мондан** имзо гузоштан, имзо кардан; **қадам мондан** *ниг.* **қадам(-мондан)**; **нарх мондан** баҳои чизеро таъйин кардан, нарх гузоштан; **ошён мондан** ошён гузоштан; маскан сохтан; **пойдор мондан** поянда будан, ҷовид будан, абадӣ боқӣ мондан; **тифл мондан аз падару модар** дар айёми кӯдакӣ аз падару модар маҳрум шудан; **хомӯш мондан** хомӯш шудан, сукут кардан; **ҳайрон мондан** ҳайрон шудан, тааҷҷуб кардан; **аз кор мондан** а) *ниг.* **кор (аз кор мондан)**; б) корро қатъ кардан, аз кор даст кашидан; **аз об мондан** бе

об мондан, обёрӣ нашудан; **аз ҳосил мондан** ҳосилдиҳиро бас кардан, дигар ҳосил надодан; **аз шир мондан** ширдиҳиро бас кардан, дигар шир надодан(*-и модагов*); **ба зиммаи** *касе* **мондан** ӯҳдадор кардан, вазифадор кардани касе ба коре; **дар хиҷолат мондан** хиҷил шудан, шарм доштан аз кори худ; ◊ **мондан гиред** ҳоҷат ба баён (эзоҳ) нест; **гап (дар) ҳамин ҷо монад** гап берун набарояд, гап (*ё сирре*) дар байни мардум паҳн нашавад; **аз сарат монад!** бало ба паси чизат!, **аз худатон гап намемонад** худатон мефаҳмед; **ба ту кӣ мондааст?** туро ба ин кор чӣ кор? (*дар мавриди ба касе раво надидани амале гуфта мешавад*); **ба ҷону ҳолаш намонда** бо исрори бисёр, маҷбуран; аз ҷон безор карда.

**МОНДАН** II ماندن монанд (шабеҳ) будан, шабоҳат доштан, монанда.

**МОНДАНӢ** ماندنی **:монданӣ надоштан** баробар будан, ҳампояву ҳамвазн будан (*бо касе*).

**МОНДАШАВӢ** ماندهشوی *исми амал аз* **монда шудан**; кӯфта шудан, хаста шудан, шалпар шудан (*аз кори бисёр ё сахт*).

**МОНДАШУДА** ماندهشده *сифати феълии замони гузашта аз* **монда шудан**; хасташуда, кӯфташуда, лакоту шалпаршуда.

**МОНЕА** *а.* مانعه боздоранда; он чи барои пешрафт халал мерасонад. 2. садди сари роҳ, ғав.

**МОНЕӢ** مانعی монеъ будан; садди роҳ шудан.

**МОНЕЪ** *а.* مانع 1. манъкунанда, боздоранда. 2. монеа, садд, монеъ омадан, *ниг.* **монеъ шудан**; **монеъ шудан** боздоштан, мамониат кардан, садди роҳ шудан.

**МОНИДА** مانیده *кит.* боқимонда, боқигузошта.

**МОНИДАН** مانیدن *кит.* 1. ба ҷо гузоштан, боқӣ гузоштан. 2. монанд будан, монистан, мондан II

**МОНИЗМ** *ю.* مانیزم *фалс.* равияи фалсафӣ, ки бар хилофи дуализм асоси дунёро як мабдаъ (модда ё рӯҳ) мешуморад.

**МОНИҚАЛАМ** مانیقلم *маҷ.* наққоши моҳир, рассоми соҳибҳунар (*мисли Монӣ*).

**МОНИСТ** *ю.* مانیست тарафдори равияи монизм.

**МОНИСТАН** مانستن *ниг.* **монидан**.

**МОНИСТӢ** مانیستی *фалс., мансуб ба* **монизм**, алоқаманд ба монизм.

**МОНИТОР** *англ.* مانیتار *итт.* оина барои тасвир кардани иттилооти матнӣ ва хаттӣ дар компютер, ки ба истифодаи нурҳои электронӣ асос ёфтааст.

**МОНИЯ** مانیه *кит.* асбобу анҷоми хона.

**МОНО** مانا монанд, шабеҳ; **моно, ки ...** монанд аст ба он, ки; гӯё, пиндорӣ.

**МОНОГРАММА** *ю.* ماناگرمه ҳарфҳои аввали хаттотона ва печдарпеч навишташудаи номи худ ва номи хонаводагии рассомон, бахияздӯзон ва *м. инҳо* дар зери асарҳояшон, туғро.

**МОНОЛОГ** *ю.* مانالاگ *адш.* нутқи як қаҳрамони драма, ки тавассути он андешаҳои лирикию фалсафӣ ва нуктаи назари хешро ба худ ё барои тамошобинон изҳор менамояд, *муқоб.* **диалог**.

**МОНОНДАН** مانāندن *тарзи бавоситаи феъли* **мондан; имзо монондан** имзо кунонидан; **мавқуф монондан** иҷрои кореро ба вақти дигар гузоштан. 2. нигоҳ доштан, боздоштан, мавқуф гузоштан.

**МОНОПОЛИЗМ** *ю.* ماناپالیزم *иқт.* 1. мавҷудияти инҳисор дар иқтисоди давлат. 2. тамоюли дар дасти иттиҳодияи алоҳида муттаҳид кардани истеҳсолот ва дигар соҳаҳои иқтисоди давлат, инҳисоргарой.

**МОНОПОЛИСТ** ماناپالیست *иқт.* соҳиби инҳисор ва мутлақи ягон соҳа, инҳисор кардан, инҳисоргаро, инҳисоргар.

**МОНОПОЛИСТӢ** ماناپالیستی *мансуб ба монополия*, инҳисорӣ; сармоядории инҳисорӣ.

**МОНОПОЛИЯ** *ю.* ماناپالیه 1. ҳуқуқ ва имтиёзи фавқулода. 2. иттиҳодияи сармоядорон, ки ба андухти аз ҳад зиёди сармоя қарор гирифта, ба ягон соҳаи иқтисодиёт ҳукмфармоӣ карда, фоидаи калон мерӯёнад; **монополия кардан** ҳуқуқ ва имтиёзи фавқулодаи ягон соҳаро ба даст даровардан, инҳисор кардан.

**МОНОТЕИЗМ** *ю.* ماناتئیزم *д.* эътиқод, ки ба тасаввурот дар бораи худои ягона асос ёфтааст; тавҳид, яккахудоӣ, такхудоӣ.

**МОНТАЖ** *фр.* مانتژ 1. *тех.* ба ҳам васл кардани қисмҳои мошин ва таҷҳизот ва насб кардани онҳо, васлу насб; **монтажи крани борбардор,**

**монтажи турбинаҳои нерӯгоҳ**. 2. *санъ.* аз қисмҳои алоҳида ба тарзи интихоб тартиб додани як филми том дар кино, намоиш дар телевизион, гуфтор дар радиошунавонӣ *ва г.*: **монтажи филм, монтажи адабии мусиқавӣ, монтаж кардан, мутахассиси монтажкунандаи чизе**.

**МОНУГИР** مانوگير 1. бо таваққуф, бо танаффус; гоҳ истода, гоҳ давом карда. 2. бо навбат, яке аз паси дигаре.

**МОНУМЕНТАЛӢ** مانومينتلى **:санъати монументалӣ** як намуди санъат, ки ба он муҷассамаву ҳайкалсозӣ, нақшу нигори биноҳо *ва м.* инҳо шомил аст.

**МОР** مار *зоол.* ҷонвари хазандаи дорои бадани дарозу бидуни пою даст, ки заҳрдору безаҳр мешавад; заҳрдораш бо нӯги дандонҳояш заҳр мезанад: **мори ало, мори афъӣ, мори гурза, мори кубро, мори обӣ**; ◊ **бо сухани ширин мор аз хонааш мебарояд**; **соли мор** соли шашум аз солшумории дувоздаҳгонаи мучал (*бо номи ҳайвонот*).

**МОРАТОРИЯ** *лот.* مارتاريه дароз кардани мӯҳлати пардохтҳо аз ҷониби ҳукумат бо ягон сабаби фавқулода (*ҷанг, обхезӣ, зилзила ва г.*); ба мӯҳлати номуайян ё муайян боздоштани амали чизе: **моратории ҳукми қатл, мораторуя барои идома надодани истеҳсоли силоҳи ҳастаӣ**.

**МОРАФСО** مارافسا *кит.* он ки бо афсунгарӣ морро ба худ ром мекунад; морбоз.

**МОРАФСОӢ** مارافسايى *кит.* амали морафсо; бо афсунгарӣ ба худ ром кардани мор; морбозӣ.

**МОРБАЧА**ماربچه 1. бачаи мор; мори хурд. 2. *таҳқ., маҷ.* бадзот, бадҷинс, палид, хабис; фиребгар, қаллоб; ◊ **аз мор морбача мебарояд** (*мақ.*) дар мавриди одамони бадзоту бадҷинс ва қаллобу фиребгар гуфта мешавад.

**МОРБОЗ** مارباز он ки морро афсун карда, бозӣ медоронад.

**МОРБОЗӢ** ماربازى амали морбоз; морро бо сеҳру афсун ром карда бозӣ доронда́н.

**МОРВОР** ماروار ба монанди мор, шабеҳи мор, мормонанд: **морвор печутоб хӯрдан**.

**МОРГ** *фр.* مارگ *ниг.* **сардхона**.

**МОРГАЗ** مارگز *кит.* ба дарозии дандони мор.

**МОРГАЗИДА** مارگزيده 1. касе ё ҷонваре, ки онро мор заҳр зада бошад. 2. *маҷ.* он ки дарду машаққати ҳодисаеро аз сар гузаронида, баъд ҳушёр шудааст (*яъне бисёр эҳтиёткор шудааст*); **моргазида аз ресмони ало метарсад** (*мақ.*).

**МОРГИЁҲ** مارگياه *ниг.* **морчӯба**.

**МОРГИР** مارگير он ки морро дошта мегирад, гирандаи мор.

**МОРЖ** *фин.* مارژ *зоол.* ҳайвони ширхӯри баҳрӣ, ки пашми зарди дурушт, дандонҳои ашку мӯйлаби дароз дорад.

**МОРЗАБОН** مارزبان *кит., бот.* гиёҳи чандсолаи дорои соқаҳои хурди зеризаминӣ ва баргҳои паҳну гулҳои резаи ҳарранга, ки бештар дар ҷойҳои намноки ботлоқӣ мерӯяд.

**МОРЗАДА** مارزده *кит., ниг.* **моргазида**.

**МОРИД** *а.* مارد саркаш, нофармон, осӣ.

**МОРИДӢ** ماردى сурх, ранги сурх.

**МОРИСПАНД** ماراسپند *кит., ниг.* рӯзи бистунуҳуми ҳар моҳи шамсӣ дар Эрони бостон, морисфанд.

**МОРИСФАНД** ماراسفند *ниг.* **мориспанд**.

**МОРИСТОН** I مارستان ҷои сермор, ҷои пур аз мор, морхона.

**МОРИСТОН** II مارستان *кит., шакли кӯтоҳшудаи* **бемористон**.

**МОРМОНАНД** مارمانند *ниг.* **морвор**.

**МОРМОҲӢ** مارماهى *зоол.* як ҷинси моҳии моршакли дароз.

**МОРПЕЧ** مارپيچ 1. пурпечу хам, ин тарафу он тараф печхӯрда: **зинаи морпеч, роҳи морпеч, пайраҳаи морпеч**. 2. номи нақшу нигоре ба шакли мори бар дарахт печида.

**МОРСАРҲО** مارسرها *зоол.* ҷинси хазандаҳо аз оилаи калтакалосҳо, ки сари онҳо ба шакли сари мор аст.

**МОРСОР** مارسار он чи ки сараш ба монанди мор аст ё бар сараш нақши мор дорад.

**МОРФЕМА** *ю.* مارفيمه *зби.* қисми хурдтарини калимаҳо, ки ба дигар ҳиссаҳо тақсим намешавад; ҷузъи маънодори нутқ, ки ба қисмҳо тақсим намешавад (*чун* **кор**, **ман**…).

**МОРФИЙ** *ю.* مارفيى *тиб.* моддаи беҳушкунанда

ва рафъкунандаи дард, ки аз ғӯзаи кӯкнори хом гирифта мешавад.

**МОРФОЛОГИЯ** *ю.* مارفالاگیه 1. *биол.* дар таркиби номи баъзе илмҳо ба маънои шакл ва сохт меояд рехтшиносӣ: **морфологияи одам, морфологияи растаниҳо, морфо-логияи ҳайвонот**. 2. *збш.* соҳаи грамматика, ки тарзи сохта шудан ва шаклҳои ифодакунандаи маънои калимаҳоро меомӯзад, сарф, илми сарф.

**МОРФОЛОГӢ** مارفالاگی *мансуб ба* **морфология**.

**МОРХӮР** مارخور *зоол.* бузи кӯҳӣ, пармашох.

**МОРЧӮБА** مارچوبه *бот.* як навъ гиёҳи худрӯй, ки дар тибби халқӣ ҳамчун позаҳр истифода мешавад, сарсабил.

**мос** ماس *кит. асоси замони ҳозираи* **мосидан**.

**МОСА** ماسه *кит.* сангреза, сангрезаҳои хурди якхела, ки бештар дар сохтмон истифода мешавад, шағол.

**МОСАБОДӢ** ماسه‌بادی *кит.* сангрезаҳое, ки дар натиҷаи вазиши бод суфтаву гирд шудаанд.

**МОСАСАНГ** ماسه‌سنگ сангҳое, ки бар сари ҳам омада ва дар натиҷаи часпидани сангрезаҳо ба вуҷуд меоянд.

**МОСАЗОР** ماسه‌زار ҷое, ки сангрезаҳои зиёд дорад.

**МОСИВО** *а.* ماسوا *кит.* ғайри он, ба ҷуз он, ди-гар аз он.

**МОСИДАН** ماسیدن *кит.* 1. аз ҳолати моеъ ба ҳолати нимамоеъ ё хамир овардан. 2. хушк шудан. 3. нафъ доштан, суд доштан. 4. ба са-мар расидан, анҷом ёфтан. 5. монанд шудан, мувофиқ омадан.

**МОСОН** ماسان дар ҳоли мосондан, дар ҳоли мосидан.

**МОСТ** ماست ҷурғот, шири бо моя туршонидашуда, ки ҳанӯз обаш нарафтааст.

**МОСТОБА//МАСТОБА** ماست‌آبه//مست‌آبه *хӯр.* оши обдоре, ки аз биринҷ, гӯшти қима, пиёз ва картошка (*ё* шалғам ва *ё* сабзӣ) мепазанд ва ҷурғоту кабудӣ ҳамроҳ карда мехӯранд, биринҷобаи ҷурғотдор.

**МОТ** مات 1. *варз.* ҷои гурез наёфтани шоҳи шатранҷ, ки аломати аз ҳариф мағлуб шудан аст, бохт дар бозии шоҳмот. 2. *маҷ.* ҳайрон, оҷиз; **моту мабҳут** ҳолати ҳайрон шуда хомӯш мондан; сахт дарҳайратмонда; **моту маҳбут шудан (гаштан)** ҳайрон шуда хомӯш мондан; **мот кардан** а) бурдан, мағлуб кар-дан, ғалаба кардан дар бозии шоҳмот; б) ҳайрон кардан; **мот шудан** а) аз ҳарифи худ мағлуб шудани шоҳмотбоз; б) *маҷ.* сахт ҳайрон шудан; ◊ **маҳву мот шудан** шефта шудан, волаву шайдо шудан; ақлу ҳуши худ-ро ба чизе бохтан.

**МОТАМ** ماتم андӯҳу ғусса аз марги касе, азодорӣ, сӯгворӣ; **мотам гирифтан (доштан)** маросими азоро ба ҷо овардан; гирифтори мусибат будан; **либоси мотам пӯшидан** *киноя аз* азо гирифтан.

**МОТАМБОР** ماتم‌بار *маҷ.* пур аз андӯҳ, бисёр ғамзада.

**МОТАМДОР** ماتم‌دار азодор, азогирифта, сӯгдор.

**МОТАМДОРӢ** ماتم‌داری азодорӣ, азогирӣ; маросими мотам, сӯгдорӣ.

**МОТАМЗАДА** ماتم‌زده мусибатзада; азоги-рифта.

**МОТАМӢ** ماتمی *мансуб ба* **мотам**; **мусиқии мотамӣ** оҳангҳои ҳузновар, ки дар маросими азодорӣ менавозанд.

**МОТАМКАДА** ماتم‌کده *ниг.* **мотамсаро**.

**МОТАМСАРО** ماتم‌سرا 1. ҷои мотамгирӣ, маҳали азодорӣ. 2. *кин.* хонае, ки дар он ғаму ғусса зиёд аст.

**МОТАМХОНА** ماتم‌خانه ҷои мотам, мотамсаро; ҳавлии азодор.

**МОТОР** *лот.* ماتار *тех.* дастгоҳи ҳаракат-диҳанда; муҳаррик: **мотори барқӣ, мотори ҳавопаймо, моторро ба кор даровардан (ан-дохтан)**.

**МОТОРДОР** ماتاردار дорои мотор, мотто-рдошта.

**МОТОРСОЗӢ** ماتارسازی барои сохтани мотор махсусгардонида, бо сохтани моторҳо машғул шудан: **корхонаи моторсозӣ**.

**МОТОРОЛЛЕР** *олм.* ماتارالّیر як навъи мотот-сикли хурдчарх, ки рондани он нисбатан осон ва роҳаттар аст.

**МОТОТСИКЛ** *лот.* ماتاتسیکل воситаи нақлиёти муҳаррикдори ду ё сечарха.

**МОТОТСИКЛРОН** ماتاتسیکل‌ران он ки мототсикл меронад, ронандаи мототсикл.

**МОТОТСИКЛРОНӢ** ماتاتسیکل‌رانی 1. шуғли мототсиклрон, рондани мототсикл. 2. *варз.* машғулияти таълимию машқӣ ва мусобиқа дар рондани мототсикл.

**МОТОТСИКЛСАВОР** ماتاتسیکل‌سوار он ки савори мототсикл аст.

**МОТХОНА** مات‌خانه *кит,* 1. *варз.* ҷое, ки шоҳ он ҷо мот мешавад. 2. *маҷ.* бохту шикаст ва аз даст додани тавоноиву эътибор.

**МОФАВҚ** *а.* مافوق *кит.* он чи боло истодааст; болотар; бештар, зиёдтар.

**МОФАВҚУТТАБИАТ** *а.* مافوق‌الطبیعت *кит.* берун аз табиат, метафизика.

**МОФОТ** *а.* مافات *кит.* он чи фавт шудааст; он чи аз даст рафтааст, аздастрафта, гумшуда.

**МОХ** ماخ *кит.* 1. қалбакӣ; носара: **зари мох, пули мох**. 2. *маҷ.* пасттинат, дунҳиммат; сифла.

**МОҲ//МАҲ** ماه//مه 1. радифи наздик-тарини Замин, ки даври он мегардад ва аз акси нури Офтоб тобон аст, қамар; **моҳи дуҳафта** а) моҳи чордаҳ, бадр; б) *киноя аз* рӯи зебо, чеҳраи хушрӯи маҳбуба; **моҳи мунир** моҳи тобон, моҳи равшан; **моҳи нав** а) ҳилол; б) *киноя аз* абрӯи камоншакли маҳбуба; **моҳи нима** моҳи нопурра, *муқоб.* **моҳи тамом; моҳи пурра//моҳи тамом** *ниг.* **моҳи чордаҳ**; **моҳи шомхӯрда** моҳи рӯ ба навшавӣ оварда; **гирифти моҳ** *нуҷ.* ҳодисаест, ки дар вақти байни Офтоб ва Замин воқеъ шудани Моҳи пурра он дар сояи Замин монда, аз назар нопадид мегардад, хусуф, гирифтани Моҳ. 2. *маҷ.* маҳбубаи зебо, маъшуқаи маҳваш; **моҳи дилафрӯз** *киноя аз* дилбар, маҳбубаи зебо. 3. *кит., маҷ.* арӯс; **моҳу шоҳ** арӯсу домод. 4. нишони махсус ба шакли моҳи нав - ҳилол, ки ба сари гунбази қаср ва дар баъзе парчаму байрақҳо устувор мекунанд. 5. воҳиди ҳисоби вақт, ки баробари аз дувоздаҳ як ҳиссаи соли тақвимист; **моҳи сиём** *кит.* моҳи рӯза, моҳи рамазон; **моҳ ба моҳ** ҳар моҳ, мунтазам дар ҳар моҳ; **як моҳи дароз** дар тӯли як моҳи тамом; ◊ **моҳ дидани занон** ҳайз дидани занон, одати моҳонаи занон; **моҳи беайб шуморидан** тамоман бенуқсону бекамбудӣ ҳисоб кардан касеро; **дар рӯи** *касе* **моҳ дидан** *ниг.* **маҳ(дар рӯи** *касе* **маҳ дидан)**; **рӯи моҳат** рӯи зебоят; **бо моҳ шинӣ, моҳ шавӣ, бо дег шинӣ, сиёҳ шавӣ** (*зарб.*) аз некон некӣ меомӯзӣ, аз бадон-бадӣ.

**МОҲАЗАР** *а.* ماحضر *кит.* он чи ҳозир аст; таоми андаки бетакаллуф, ки ҳозир ва мавҷуд аст, таоми андаки тайёр.

**МОҲАСАЛ** *а.* ماحصل *кит.* он чи ҳосил шудааст, маҳсул. 2. натиҷа; хулоса.

**МОҲВАШ** ماه‌وش *ниг.* **маҳваш**.

**МОҲВОР** ماهوار 1. ҳар моҳ, моҳ ба моҳ. 2. *ниг.* **моҳнома**.

**МОҲВОРА** ماهواره 1. дастгоҳ ё таҷҳизоте, ки дар мадори замин, моҳ ва ё сайёраи дигар мегардад ва иттилои марбут ба онҳоро ба замин ирсол медорад. 2. ҳармоҳа, моҳона. 3. муддати як моҳро фарогиранда: **моҳвораи ободонӣ**.

**МОҲВОРАӢ** ماهواریی *мансуб ва марбут ба* **моҳвора** 1; он чи ба воситаи моҳвора ба даст омадааст; **акси моҳворaӣ, алоқаи моҳворaӣ**.

**МОҲГАРД** ماه گرد моҳпаймо, моҳнавард.

**МОҲДАРМИЁН** ماه‌درمیان моҳ андар миён, пас аз ҳар моҳ.

**МОҲИБИРЁН** ماهی‌بریان *хӯр.* моҳии бирён, хӯроке, ки аз моҳии дар равған бирёншуда иборат аст.

**МОҲИГИР** ماهی‌گیر он ки моҳӣ мегирад, сайдкунандаи моҳӣ.

**МОҲИГИРӢ** ماهی‌گیری шуғли моҳигир; гирифтани моҳӣ, моҳӣ доштан: **ҷои моҳигирӣ, шасти моҳигирӣ, моҳигирӣ кардан**.

**МОҲИДОН** ماهی‌دان *кит.* ҷое, ки моҳӣ нигоҳдорӣ ва парвариш мешавад, ҳавз, кӯл.

**МОҲИДОР** ماهی‌دار 1. *ниг.* **моҳигир**. 2. коргари соҳаи моҳипарварӣ.

**МОҲИДОРӢ** ماهی‌داری 1. *ниг.* **моҳигирӣ**. 2. *ниг.* **моҳипарварӣ**; **киштии моҳидорӣ** киштие, ки барои сайди моҳии баҳру кӯлҳои калон сохта шудааст.

**МОҲИДУДӢ** ماهی‌دودی *кит.* моҳие, ки дар дуд пухта шудааст, моҳии дуддода.

**МОҲИЁН** ماهیان *кит.* чандин моҳ; моҳҳои зиёд.

**МОҲИЁНА** ماهیانه *кит.*, *ниг.* **моҳона**.

**МОҲИПАЗ** ماهیپز он ки моҳӣ мепазад ё бирён мекунад, пазандаи моҳӣ.

**МОҲИПАЗӢ** ماهی‌پزی *мансуб ба* моҳипаз; кори моҳипаз, пухтану бирён кардани моҳӣ.

**МОҲИПАРВАР** ماهی‌پرور коргари соҳаи моҳипарварӣ.

**МОҲИПАРВАРӢ** ماهی‌پروری парвариши моҳӣ, соҳае, ки бо парвариш, зиёд кардан, захира ва беҳтар кардани сифати моҳӣ дар обанбору кӯлҳо машғул аст: **ҳавзи моҳипарварӣ**.

**МОҲИР** *а.* ماهر бомаҳорат, устод: **дар касбу кори худ моҳир; тирандози моҳир;** устоди тирандозӣ; мерган, ҳукмандоз; **маҳфили дастони моҳир** маҳфили ҳунаромӯзони касбҳои маҳоратталаб (*дар мактабҳо*); **моҳир шудан (гаштан)** маҳорат пайдо кардан (*дар коре*).

**МОҲИРӢ** ماهری *мансуб ба* **моҳир**; маҳоратнокӣ, чирадастӣ.

**МОҲИРОНА** ماهرانه бомаҳорат, бо кордонии тамом; бо маҳорат чизеро анҷом додан.

**МОҲИФУРӮШ** ماهی‌فروش фурӯшандаи моҳӣ; фурӯшандаи мағозаи моҳифурӯшӣ.

**МОҲИФУРӮШӢ** ماهی‌فروشی фурӯши моҳӣ; кору шуғли моҳифурӯш.

**МОҲИХОР** ماهی‌خوار *кит.* 1. *ниг.* **моҳихӯр**. 2. *ниг.* **моҳихӯрак**.

**МОҲИХӮР** ماهی‌خور он ки ё он чи моҳиро мехӯрад: **парандаи моҳихӯр**.

**МОҲИХӮРАК** ماهی‌خورک *зоол.* навъе аз парандаи обии моҳихӯр.

**МОҲИЧА** ماهیچه 1. моҳии хурд. 2. *кит., хӯр.* навъе аз оши хамирӣ (оши угро).

**МОҲИШИНОС** ماهی‌شناس мутахассис ва олими соҳаи моҳишиносӣ, ихтиолог.

**МОҲИШИНОСӢ** ماهی‌شناسی соҳаи илмии зоология, ки сохт, пайдоиш, тарзи ҳаёт, паҳншавӣ ва дигар масъалаҳои марбут ба моҳиро меомӯзад, ихтиология.

**МОҲИШӮРБО** ماهی‌شوربا *хӯр.* шӯрбои аз моҳӣ пухташуда.

**МОҲИЯТ** *а.* ماهیت 1. асл, ҳақиқат; ҷавҳари чизе: **моҳияти масъала**. 2. ниҳод, табиат.

**МОҲИЯТАН** *а.* ماهیتاً аз ҷиҳати моҳият; ҳақиқатан, табиатан.

**МОҲӢ** ماهی ҷонвари обӣ, ки баданаш бо пулакчаҳо пӯшида шудааст ва бо ғалсамаҳо нафас мегирад: **моҳӣ гирифтан; моҳӣ доштан**; ◊ **обро лой карда моҳӣ доштан** корро чигил карда, ба манфиати худ истифода бурдан; **соли моҳӣ** соли панҷум аз силсилаи солшумории дувоздаҳгонаи мучал (*бо номи ҳайвонот*).

**МОҲЛИҚО//МАҲЛИҚО** ماه‌لقا//مه‌لقا моҳрӯ, моҳсимо, моҳчеҳра, хушрӯй (*сифати маҳбуба*).

**МОҲМАНЗАР** ماه‌منظر моҳмонанд, моҳрӯ, он чи монанди моҳ манзараи зебое дорад, зебоманзар; **рӯи моҳманзар** рӯи зебо.

**МОҲНАВАРД** ماه‌نورد он ки ва он чи дар рӯи моҳ гашта, онро таҳқиқ мекунад; моҳпаймо.

**МОҲНАВАРДӢ** ماه‌نوردی гаштан дар Моҳ, паймудани рӯи Моҳ.

**МОҲНОМА** ماهنامه нашрияе, ки ҳар моҳ як бор чоп мешавад, моҳвора.

**МОҲОНА** ماهانه 1. музди кори якмоҳа, маоши ба як кас барои як моҳ муқарраршуда, маош: **моҳона гирифтан, моҳона додан**. 2. барои муддати як моҳ муайяншуда ё дар мӯҳлати як моҳ иҷрошуда: **накшаи моҳона, ҳисоботи моҳона**.

**МОҲОНАГИР** ماهانه‌گیر он ки моҳона мегирад; моҳонахӯр.

**МОҲОНАГИРӢ** ماهانه‌گیری *исми амал аз* **моҳона гирифтан**; гирифтани моҳона, гирифтани маоши якмоҳа: **рӯзи моҳонагирӣ**.

**МОҲОНАХӮР** ماهانه‌خور он ки бо моҳонаи расмӣ рӯз мегузаронад; он ки ғайр аз моҳона дигар даромад надорад: **корманди моҳонахӯр**.

**МОҲОНАХӮРӢ** ماهانه‌خوری *ниг.* **моҳонагирӣ**.

**МОҲОР** ماهار *кит.* маҳори шутур, инони шутур.

**МОҲПАЙКАР//МАҲПАЙКАР** ماه‌پیکر//مه‌پیکر хушқаду қомат; хеле хушрӯй. зебо.

**МОҲПАЙМО** ماه‌پیما *ниг.* **моҳнавард**.

**МОҲПАРАСТ** ماه‌پرست *киноя аз* ошиқ.

**МОҲПАРВИН** **ماه‌پروین** 1. *тиб.* беморие, ки гирифтори он дар ҳолати хоб (*яъне аз хоб бедор нашуда*) аз ҷояш хеста, бешуурона роҳ мегардад ва корҳое мекунад. 2. *ниг.* **дармана**.

**МОҲПОРА//МАҲПОРА** **ماه‌پاره//مه‌پاره** 1. порае аз моҳ. 2. *маҷ.* монанди моҳ зебо ва хушрӯй; маҳлиқо.

**МОҲРУХ//МАҲРУХ** **ماه‌رخ//مه‌رخ** *ниг.* **моҳрӯ(й)**.

**МОҲРУХСОР** **ماه‌رخسار** *ниг.* **моҳрӯ(й)**.

**МОҲРӮ(Й)//МАҲРӮ(Й)** **ماه‌رو(ی)//مه‌رو(ی)** моҳсурат, моҳсимо, хушрӯй, зебо, моҳрухсор (*сифати зан*).

**МОҲСАНГ** **ماه‌سنگ** *маъд.* ҷинси сангмонанди аз сайёраи Моҳ овардаи кайҳоннавардон.

**МОҲСИМО** **ماه‌سیما** *ниг.* **моҳрӯ(й)**.

**МОҲТАЛЪАТ** **ماه‌طلعت** моҳрӯ, моҳсурат, хушрӯ.

**МОҲТОБ//МАҲТОБ** **ماهتاب//مه‌تاب** 1. рӯшноии моҳ, партави моҳ; **шаби моҳтоб** *ниг.* **маҳтобшаб**. 2. моҳ, қамар:

**МОҲТОБӢ//МАҲТОБӢ** **ماهتابی//مهتابی** 1. аз партав ва нури моҳтоб равшан, тобон: **шаби моҳтобӣ; моҳтобӣ шудан** равшан шудан, тобон шудан. 2. ширранг, сафедтоб, сафедранг. 3. навъи зардолуи пешпаз, ки меваааш ширранг ё зардчаи кулӯла буда, асосан барои тархӯрӣ ба кор меравад.

**МОҲТОБШАБ//МАҲТОБШАБ** **ماهتاب‌شب//مه‌تاب‌شب** шаби аз партави нури Моҳ равшан, шаби маҳтобӣ.

**МОҲУТ** **ماهوت** матои пашмии паташ суфтаву ҳамвор, мовут (*гуфт.*): **моҳути сурх, чакмани моҳут**.

**МОҲУТБОФ** **ماهوت‌باف** он ки ба бофтани моҳут машғул аст.

**МОҲУТБОФӢ** **ماهوت‌بافی** коргоҳе, ки дар он пашмҳои маҳинро молидаву пахш карда моҳут мебофанд.

**МОҲУТӢ** **ماهوتی** аз порчаи моҳут дӯхташуда.

**МОҲЧЕҲРА** **ماهچهره** моҳрӯ, хушрӯ, зебо.

**МОҲҶАБИН** **ماهجبین** *ниг.* **маҳҷабин**.

**МОҲҶАМОЛ** **ماهجمال** *ниг.* **моҳрӯ(й)**.

**МОЧА** **ماچه** 1. хари мода. 2. *таҳқ.* зани бадкора, бероҳагард.

**МОЧАХАР** **ماچه‌خر** *гуфт.* модахар, хари мода.

**МОҶАРО** *а.* **ماجرا** 1. воқеаи азсаргузашта; ҳодиса, рӯйдод; пешомад. 2. ҷанҷол, хархаша; **маншаю моҷаро** ҷанҷоли забонӣ; **моҷаро бардоштан//моҷаро кардан** ғавғо бардоштан, ҷанҷол кардан. 3. *с.* бо иғво ба мақсад ноил шудан хостан: **моҷарои сиёсӣ**.

**МОҶАРОТАЛАБ** **ماجراطلب** *ниг.* **моҷароҷӯ(й)**: **моҷароталаб шудан**.

**МОҶАРОҶӮ(Й)** **ماجراجو(ی)** 1. ҷанҷол-талаб, хархашахоҳ; ҳангоматалаб. 2. иғвоандоз.

**МОҶАРОҶӮЁНА** **ماجراجویانه** 1. ҷанҷолталабона, ситезакорона. 2. ба тарзи иғво, иғвогарона: **сиёсати моҷароҷӯёна**.

**МОҶАРОҶӮӢ** **ماجراجویی** 1. ҷанҷолхоҳӣ, хархашаталабӣ. 2. иғвогарӣ.

**МОҶИД** *а.* **ماجد** *кит.* номдор; бузургвор, гиромӣ.

**МОШ** **ماش** *бот.* гиёҳе аз оилаи лӯбиёиҳо ва ғалладонаи он, ки мудаввари пӯстсабзи сафедмағз аст; ◊ **чашми** *касеро* **мош барин кушода мондан** касеро сахт танбеҳ дода, ҳушёр карда мондан; **чашми** *касе* **мош барин кушода шудан** танбеҳ дида, ҳушёр шудани касе; **чашми** *касе* **мош барин шудан (гаштан)** аз чизе бохабар шуда дар ҳайрат мондан; **айб дар ош аст ё дар мош?** дар вақти ҳанӯз муайян набудани сабаби бадии чизе гуфта мешавад.

**МОША** I **ماشه** *кҳн.* ченаки вазн дар тибб, ки баробари вазни як дона мош аст.

**МОША** II **ماشه** 1. анбӯри сарпаҳни оҳангарон. 2. ҷои пилтагузории милтиқҳои қадимӣ.

**МОШАК** **ماشک** *гуфт.* бедонаи модина. 2. *тиб.* варами пилки чашм, нахӯдак. 3. *бот.* боқило.

**МОШАРО** **ماشرا** *тиб.* варами хунин.

**МОШБО** **ماشبا** *кит., хӯр.* шӯрбои аз мош пухташуда, шӯрбои мошӣ.

**МОШИН(А)** **ماشین(ه)** 1. механизме, ки ягон кори муфидро ба ҷо меоварад; дастгоҳе, ки бо қуввае ба ҳаракат даромада, кореро ба ҷо меоварад: **мошин(а)и алафдаравӣ, мошин(а)и дарздӯзӣ, мошин(а)и ҷомашӯӣ**. 2. *гуфт.* автомобил, автомашина: **мошин(а)и боркаш, мошин(а)и сабукрав**.

**МОШИНАДӮЗӢ** **ماشینه‌دوزی** *гуфт.* либос дӯхтан

дар мошинаи дарздӯзӣ: **мошинадӯзӣ кардан**.

**МОШИНАЧӢ** ماشینه‌چی *гуфт.* дӯзанда, хайёт, дарздӯз.

**МОШИНБОЗ** ماشین‌باز он ки бо мошинҳои гуногун ва ороиши онҳо майл дорад.

**МОШИНБОЗӢ** ماشین‌بازی 1. амал ва шуғли мошинбоз. 2. бозии кӯдакон бо мошини обзорҳои техникӣ.

**МОШИНГАРД** ماشین‌گرد роҳе, ки мошинҳо дар он рафтуо мекунанд; **роҳи мошингард**.

**МОШИНГУЗАР** ماشین‌گذر мошинрав, мошингард: **роҳи мошингузар**.

**МОШИНДАРО** ماشین‌درا ҷое, ки автомашина даробаро карда метавонад: **дарвозаи мошиндаро, тангкӯчаи мошиндаро**.

**МОШИНДОР** ماشین‌دار дорандаи мошин, соҳиби автомашина.

**МОШИНӢ** ماشینی ба воситаи мошин, бо мошин: **ҷамъоварии мошини пахта**.

**МОШИННАВИС** ماشین‌نویس *кҳн.* 1. дар мошини хатнависӣ чопшуда: **ду вараҷи мошиннавис**. 2. он ки дар мошини чоп навиштаҳоро чоп мекунад.

**МОШИННАВИСӢ** ماشین‌نویسی *кҳн.* чоп кардан дар мошинкаи хатнависӣ; кори мошиннавис.

**МОШИНОЛОТ** ماشین‌آلات асбобу олоти мошин(а).

**МОШИНРОН** ماشین‌ران ронандаи автомашина, идоракунандаи мошин.

**МОШИНРОНӢ** ماشین‌رانی рондани мошин; кору шуғли ронандаи автомашина.

**МОШИНСАВОР** ماشین‌سوار савори автомобил.

**МОШИНСАВОРӢ** ماشین‌سواری савори автомашина будан.

**МОШИНСОЗ** ماشین‌ساز он ки мошину таҷҳизот месозад.

**МОШИНСОЗӢ** ماشین‌سازی саноате, ки мошину таҷҳизот истеҳсол мекунад: **корхонаи мошинсозӣ**.

**МОШИНХОНА** ماشین‌خانه *кҳн.* биное, ки дар он мошину дастгоҳҳо шинонда шудаанд; коргоҳи мошинӣ.

**МОШӢ** I ماشی ба ранги мош монанд, ранги сабзи тира: **гурбаи мошӣ, чашмони калони мошӣ**.

**МОШӢ** II ماشی. *мансуб ба* **мош**, аз мош омодашуда.

**МОШӢ** III ماشی *кит.* он ки пиёда меравад, пиёдарав, пиёда.

**МОШКАДУ** ماش‌کدو *хрв.* шӯрбои аз мошу каду пухташуда.

**МОШКИЧИРӢ** ماش‌کچری *хрв.* шӯлаи аз мош ва биринҷ пухташуда.

**МОШОБА** ماشابه *хрв.* таоми обдори аз мош ва биринҷу лӯбиё пухташуда.

**МОШОБАХӮР** ماشابه‌خور он ки мошобаро дӯст медорад.

**МОШОҚ** I ماشاق *кит.* хӯша, сараки гандум.

**МОШПАЛАВ** ماش‌پلو *хрв.* палаве, ки аз мош тайёр мекунанд.

**МОШПИЁБА** ماش‌پیابه *ниг.* **мошоба**.

**МОШУБИРИНҶ** ماش‌وبرنج 1. *хӯр.* таоми обдоре, ки аз мош ва биринҷ мепазанд. 2. сиёҳу сафеди ба ҳам омехта: **риши мошубиринҷ**.

**МОШУРА//МОШӮРА** ماشوره 1. найчаи миёнхолӣ, лӯлача. 2. *боф.* найчае, ки ба даруни моку мегузоранд.

**МОЯ** *а.* مایه 1. асли ҳар чиз, асос, бунёд. 2. ҳар чиз, ки барои ба вуҷуд омадани чизе асос мешавад (*мас.*, хамирмоя (хамиртуруш барои хамир, сафедӣ барои мосту ҷурғот…). 3. *кит.* сармоя, дастмоя; дороӣ, сарват. 4. *кит.* асбобу анҷоми коре, дову дастгоҳ. 5. тухмаи одам ва ҳайвони нарина, ки дуто мешавад; ◊ **мояи дилхушии худ кардан** воситаи дилхушии худ қарор додан; **мояи ифтихори** *касе* **шудан** боиси фахри касе қарор гирифтани чизе ё касе.

**МОЯВАР** مایه‌ور *кит.* сармоядор, давлатманд.

**МОЯДОН** مایه‌دان *биол.* тухмдон, ҷои тухма.

**МОЯДОР** مایه‌دار сармоядор, давлатманд, соҳибдавлат, молик, соҳиб.

**МОЯК** مایک 1. *ниг.* **моя** 5. 2. тухми мурғ, ки зери мокиёни куркшуда мегузоранд.

**МОЯКӮБӢ** مایه‌کوبی *тиб.* доругузаронии эҳтиётӣ барои пешгирии баъзе бемориҳо;

обилакӯбӣ.

**МОЯНДАР** **مایندر** *ниг.* **модарандар**.

**МОЯҲТОҶ** *а.* **مایحتاج** *кит.* чизҳое, ки инсон доим ба он эҳтиёҷ дорад, эҳтиёҷоти зиндагии рӯзмарра; **ҳадди ақалли мояҳтоҷ** камтарин воситаҳои рӯзгузаронӣ.

**МУАББАД** **مؤبّد** *кит.* абадӣ ҷовид, ҳамешагӣ: **азоби муаббад**.

**МУАББИР** *а.* **معبر** *кит.* таъбиркунанда (*хусусан хобро*); баёнкунанда.

**МУАВВАД** *а.* **معود** *кит.* одаткунонида ба чизе, омӯхта.

**МУАВВАЗ** *а.* **معوض** *кит.* иваз шуда; иваз, бадал: **муавваз гаштан**.

**МУАД(Д)** *а.***معد** *кит.* омода, муҳайё ва ҳозир; **муад будан** омода будан, тайёр шудан.

**МУАДДАБ** *а.* **مؤدب** боадаб, тарбиядида.

**МУАДДАБОНА** *а.* **مؤدبانه** боадабона, рафтори аз рӯи одоб.

**МУАДДИБ** *а.* **مودب** адабдиҳанда, адабомӯз, мураббӣ, муаллим.

**МУАДДИЛ** *а.* **معدل** мӯътадилкунанда, ба ҳолати эътидол оваранда, росткунанда, қоимкунанда.

**МУАДДИЛУННАҲОР** *а.* **معدل‌النهار** *нуҷ.* хати доиравӣ, ки агар сайри Офтоб ба он доира тасодуф кунад, шабу рӯз баробар мешавад. 2. *ҷугр*. хати истиво.

**МУАЗЗАБ** *а.* **معذب** *кит.* азобкашанда, азоббинанда, дар азоб монда.

**МУАЗЗАЗ** *а.* **معزز** *кит.* азиз дошта шуда, эъзозу ҳурматдида, арҷманд.

**МУАЗЗАМ** *а.* **معظم** азим ва бузург донисташуда, касе (чизе), ки онро бузург мешуморанд; бузург: **устоди муаззам, мулки муаззам**.

**МУАЗЗАМӢ** **معظمی** бузургӣ, арҷмандӣ; азамат.

**МУАЗЗИН** *а.* **موذن** *д.* ба намоз даъваткунанда, азонгӯй, сӯфии масҷид.

**МУАЗЗИНӢ** **موذنی** *д.* касбу кори муаззин; азонгӯӣ.

**МУАЗЗО** *а.* **معزی//معزا** азодор, мотамзада, сӯгвор.

**МУАЙИД** *а.* **مؤید** *кит.* таъйидкунанда, тақвиятдиҳанда; дастгиркунанда.

**МУАЙЯН** *а.* **معین** 1. таъйиншуда, муқарраршуда. 2. аниқ, яқин, муқаррар; **вақти муайян** вақти муқарраршуда, вақти таъйиншуда; **миқдори муайян** миқдори маъҳуд, миқдори маълум; **муайян кардан** а) маълум кардан; аниқ кардан; б) таъйин кардан, муқаррар намудан; **муайян шудан** муқаррар шудан, таъйин гаштан; **аҳамияти муайяне доштан** як дараҷа аҳамият доштан; тамоман беаҳамият набудан; **касби муайяне надоштан** касби аниқ надоштан; касбе надоштан.

**МУАЙЯНӢ** **معینی** муайян будан; аниқӣ; мушаххасӣ.

**МУАЙЯНКУНАНДА** **معین‌کننده** 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **муайян кардан** он ки муайян ва равшан мекунад. 2. *грам.* яке аз аъзои пайрави ҷумла, ки ба саволҳои *чӣ тавр?, чӣ гуна?, чӣ қадар?, аз он кӣ?...* ҷавоб медиҳад: **муайянкунанда ва муайяншаванда, муайянкунандаи изофӣ ва беизофа, муайянкунандаи ададӣ**. 3. *риёзӣ*. як навъ ифодаи риёзӣ, детерминант.

**МУАЙЯНШАВАНДА** **معین‌شونده** 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **муайян шудан**. 2. *грам.* яке аз аъзои ҷумла, ки бо муайянкунанда муайян мешавад.

**МУАЙЯНШУДА** **معین‌شده** *замони гузашта аз* муайян шудан; *сифати феълии* таъйиншуда, муқарраршуда: **нафақаи муайяншуда**.

**МУАККАД** *а.* **مؤکد** *кит.* 1. таъкидшуда, таъкидгардида. 2. мустаҳкам, устувор.

**МУАЛЛАҚ** *а.* **معلّق** овезон, овехташуда; **муаллақ задан** чаппаю роста шудан, сарпоину поболо шудан; **муаллақ истодан** дар ҳаво овезон истодан; **муаллақ мондан** овезон мондан; ◊ **аҷали муаллақ** марги ногаҳонӣ.

**МУАЛЛАҚА** *а.* **معلّقه** 1. *ниг.* **муаллақ**. 2. *меъ.* қисми озоди дар ҳаво будаи бино, ки як тарафаш дар мағзи девор мустаҳкам карда шудааст.

**МУАЛЛАҚЗАН** **معلّق‌زن** он ки муаллақ мезанад, муаллақзананда.

**МУАЛЛАҚЗАНӢ** **معلق‌زنی** *исми амал аз* **муаллақ задан;** ҷаҳида ба чобукӣ чаппаю роста шудани варзишгарон ва бозингарони сирк; дар

вақти парвоз бозикунон чапаю роста шудани парандагон (*мас., кабӯтарон*).

**МУАЛЛАҚЗАНОН** معلّقزنان *феъли ҳол аз* **муаллақ задан;** дар ҳолати муаллақзанӣ.

**МУАЛЛАЛ** *а.* معلّل *кит.* он чи сабаб дорад, сабабнок, иллатнок; **сухани муаллал ба ғараз** гапи ғаразнок.

**МУАЛЛАМ** I *а.* معلّم *кит.* таълимгирифта, омӯхта; **калби муаллам** саги омӯхта, саги дастомӯз.

**МУАЛЛАМ** II *а.* معلّم *кит.* аломатдор; нақшдор, нақшин; **дебои муаллам** матои ҳарири пурнақшу нигор.

**МУАЛЛИМ** I *а.* معلّم 1. он ки меомӯзонад ва ёд медиҳад, омӯзгор, таълимдиҳанда: **муаллими таҷрибадор, муаллими фанни забони тоҷикӣ**, **муаллими хизматнишондода** *таър.* яке аз унвонҳои фахрии соҳаи маориф; **муаллими хонагӣ** муаллиме, ки ба талаба дар хона дарс медиҳад ё барои фаннеро беҳтар аз худ кардан ба ӯ ёрӣ мерасонад. 2. муроҷиати эҳтиромона нисбат ба шахсе, ки ӯро гӯянда устоди худ мешуморад.

**МУАЛЛИМ** II *а.* مؤلم *кит.* аламнок, дарднок, дардовар.

**МУАЛЛИМӢ** معلّمی шуғл ва касби муаллим; омӯзгорӣ, таълимдиҳӣ; **муаллимӣ кардан** муаллим будан, омӯзгорӣ кардан.

**МУАЛЛИМТАЙЁРКУНӢ** معلّمتیارکنی *кҳн.* таълим ва тарбияи муаллимон: **Институти такмили ихтисоси муаллимон, курси яксолаи такмили ихтисоси муаллимон**.

**МУАЛЛИФ** *а.* مؤلّف таълифкунанда, нависан

даи китоб ва асар: **муаллифи асар**.

**МУАЛЛИФӢ** مؤلّفی 1. *мансуб ба* **муаллиф.** 2. муаллиф будан: **ҳуқуқи муаллифӣ**.

**МУАЛЛО** *а.* معلی//معلا *кит.* 1. олӣ, баланд, боло: **арши муалло**. 2. азим, бузург, олӣ.

**МУАММАР** *а.* معمّر *кит.* касе ё чизе, ки умри дароз дидааст, кӯҳансол, солхӯрда.

**МУАММО** *а.* معمّی//معمّا 1. сарбаста ва муғлақ, пӯшида, душворфаҳм. 2. масъалаи сарбаста; мушкилот. 3. *адш.* шеър ва сухане, ки ғайр аз маънои зоҳириаш бо рамз ва имо номи касе ё чизеро ифода мекарда бошад; **муаммои** *чизеро* **кушодан (ҳал кардан)** чизи сарбаста ва номаълумро равшан кардан; мушкилиро бартараф кардан.

**МУАММОГӮӢ** معمّاگوئی гуфтани сухани сарбаста; изҳори муддао кардан бо рамз; муаммо навиштани шоир: **муаммогӯӣ кардан**.

**МУАММОДОР** معمّادار сарбастамаънӣ, рамзнок, душворфаҳм.

**МУАНБАР** *а.* معنبر *кит.* анбарбӯ, хушбӯ, муаттар: **зулфи муанбар**.

**МУАННАС** *а.* مؤنث 1. мода, *муқоб.* **музаккар**. 2. *грам.* шакли занонаи калима, ҷинси занона (*дар баъзе забонҳо*).

**МУАРРАБ** *а.* معرب *збш.* калимае, ки аз забони дигар гирифта, ба қоидаи забони арабӣ тобеъ кунонида шудааст, арабишуда (*мас.*, гавҳар-**ҷавҳар**, канда-**хандақ,** ганҷ-**канҷ**).

**МУАРРИФ** *а.* معرّف шиносонанда, шиноскунанда.

**МУАРРИФӢ** معرفی : **муаррифӣ кардан** шинос кардан, шиносонидан.

**МУАРРИФИНОМА** معرفی‌نامه 1. номае, ки барои шиносонидани шахсе ба шахси дигар навишта шудааст. 2. тавсиянома.

**МУАРРИХ** *а.* مؤرخ *кит.* таърихшинос; таърихнавис.

**МУАРРО** *а.* معرّی//معرّا *кит.* орӣ аз чизе, холӣ, барӣ, пок: **муарро будан**.

**МУАССИР** *а.* مؤثّر таъсиркунанда, таъсирбахш.

**МУАССИРӢ** مؤثّری таъсирбахшӣ, таъсирнокӣ.

**МУАССИС** *а.* مؤسس асосгузор, таъсискунанда; **маҷлиси муассисон** *с.* ҷамъомади интихобӣ, ки ҳуқуқи таъсису ташкил карданро дорад.

**МУАССИСА** *а.* مؤسسه созмоне, ки дар ягон соҳа фаъолият мекунад, идора: **муассисаи бачагона**, **муассисаи илмӣ**, **муассисаи табобатӣ (муолиҷавӣ)**, **муассисаи хӯроки умумӣ**, **муассисаи хайрия** созмоне, ки аз рӯи шафқату некӯкорӣ бо расонидани ёрии моддӣ ба камбизоатону мӯҳтоҷон машғул аст.

**МУАССИСАВӢ** مؤسّسوی *мансуб ба* **муассиса**, ба муассиса таалluқдор, тобеи идора.

**МУАССИСОТӢ** مؤسّساتی *ниг.* **муассисавӣ**.

**МУАСФАР** *а.* معصفر *кит.* бо ранги гули усфур (заъфарон) ранг кардашуда; зардранги ба

сурхӣ моил, заъфaрониранг.

**МУАТТАЛ** *а.* معطّل *кит.* **1.** аз истеъмол баромада, нодаркор. **2.** маъзул ва бекоршуда; **муаттал кардан** аз кор монондан, бекор кардан; саргардон кардан, маътал.

**МУАТТАР** *а.* معطّر атрнок, атрогин, хушбӯ; **муаттар кардан** хушбӯ гардонидан; **муаттар шудан** хушбӯ шудан.

**МУАТТАРӢ** معطّری *кит.* хушбӯӣ, накҳат, атрафшонӣ.

**МУАХХАР** *а.* مؤخّر *кит.* **1.** ба таъхир гузошташуда, ақибафтода. **2.** қисми ақиби чизе: **муаххари киштӣ**.

**МУБАДДАЛ** *а.* مبدّل табдилёфта, ивазшуда, баргашта (*ба чизе*); **мубаддал гардидан (гаштан)** бадал шудан, табдил ёфтан; **мубаддал намудан (кардан)** табдил додан; **мубаддал шудан** табдил ёфтан.

**МУБАДДАЛШАВӢ** مبدلشوی *исми амал аз* **мубаддал шудан**; табдилёбӣ.

**МУБАЙЯН** *а.* مبيّن баён ва равшан кардашуда; ошкор, аён.

**МУБАЛЛИҒ** *а.* مبلّغ *кит.* **1.** иблоғкунанда, расонандаи амр ё хабар ба касони дигар. **2.** таблиғкунандаи чизе, ташвиқу тарғибкунанда.

**МУБАРРАД** *а.* مبرّد *кит.* хунук шуда, сард карда.

**МУБАРРИД** *а.* مبرّد *кит.* **1.** хунуккунанда, сардкунанда. **2.** доруи сардкунандаи мизоҷ.

**МУБАРРО** *а.* مبرّی//مبرّا *кит.* барӣ кардашуда, пок кардашуда; пок аз айб (гуноҳ, тӯҳмат *ва г.*).

**МУБАССИР** *а.* مبصّر *кит.* назаркунанда, нигоҳкунанда, бинанда; бино, бобасират.

**МУБАТТАР** *а.* مبتّر **1.** думбурида. **2.** наслбурида, бенасл, бефарзанд.

**МУБАШШИР** *а.* مبشّر *кит.* башоратдеҳ, муждадеҳ, хушхабаррасон, муждарасон.

**МУБИН** *а.* مبين *кит.* **1.** ошкоркунанда, возеҳу равшанкунанда. **2.** ошкоршуда; ошкор, возеҳ; **ҷабини мубин** пешонии софу кушода.

**МУБОДАРАТ** *а.* مبادرت *кит.* **1.** сабқату пешӣ ҷустан, шитоб ва кӯшиш. **2.** иқдом ба коре, шурӯъ кардан ба коре: **мубодарат ба коре кардан**.

**МУБОДИЛА** *а.* مبادله табодул, иваз кардан, муовиза; **мубодилаи афкор** изҳори фикру ақида байни ду ё чанд кас; **нуқтаи мубодилаи арз** ҷои иваз кардани асъор (*пулҳои хориҷӣ*).

**МУБОДИЛАВӢ** مبادله‌وی бадалшаванда, қобили бадал шудан, муовизавӣ: **арзиши мубодилавӣ**, **қурби мубодилавӣ**.

**МУБОДИЛАГӢ** مبادلگی *ниг.* **мубодилавӣ**.

**МУБОЛИҒА** *а.* مبالغه **1.** аз ҳад берун таърифу тавсиф кардани чизе, аз ҳад гузаронидан дар таъриф (*дар сухан*); **бидуни муболиға** бе ҳеҷ тавсифи зиёдатӣ, бидуни болобардории зиёд; **муболиға кардан** аз будаш зиёд нишон додан; ба таърифу тавсифи аз ҳад зиёд роҳ додан. **2.** *адш.* яке аз воситаҳои тасвири бадеӣ буда, аз ҳадди эътидол гузаронидани мадҳ ё мазаммат асоси он мебошад (*таблиғ, игроқ ва гулув аз навъҳои он аст*).

**МУБОЛИҒАВӢ** مبالغه‌وی дорои муболиға, берун аз ҳад (*дар таъриф ё танқид*).

**МУБОЛИҒАДОР** مبالغه‌دار бомуболиға, муболиғаомез.

**МУБОЛИҒАКОР** مبالغه‌کار ба муболиға роҳдиҳанда.

**МУБОЛИҒАОМЕЗ** مبالغه‌آميز тавсиф ё танқиди аз ҳад зиёд, аз ҳақиқати воқеӣ дур.

**МУБОРАК** *а.* مبارک хуҷаста, фархунда, нек, бахайр; табаррук(ӣ); **моҳи муборак** моҳи бахайр, моҳи табаррук; **қадами муборак** қадами бахосият; **муборак бод!**, **муборак шавад**! хитоби табрику таҳният ва шодбош, ки ба шарофати воқеаи неки касе нисбат ба ӯ гуфта мешавад.

**МУБОРАКБОД** مبارک‌باد изҳори некхоҳӣ барои касе, шодбошӣ табрику таҳният; **муборакбод гуфтан** табрик кардан, «муборак шавад» гуфтан; **муборакбод кардан (намудан)** табрик кардан.

**МУБОРАКБОДӢ** مبارک‌بادی **1.** *ниг.* **муборакбод**; **табрикгӯӣ**. **2.** чизи барои табрикгӯӣ додашуда; **муборакбодӣ кардан (намудан)** табрик гуфтан.

**МУБОРАКӢ** مبارکی муборак будан, фархунда будан; хайру баракат.

**МУБОРАККАДАМ** مبارکقدم неккадам, хушкадам, бахосият, фархундапай.

**МУБОРАКНИҲОД** مبارکنهاد поквиҷдон, некӯтабиат.

**МУБОРАКНОМА** مبارکنامه 1. номаи табрикӣ, табрикнома. 2. *таър.*, *маҷ.* фармони подшоҳӣ.

**МУБОРАКПАЙ** مبارکپی *кит.*, *ниг.* **мубораккадам**.

**МУБОРАКФОЛ** مبارکفال мусоид, мувофиқ; некпой; хушбинона.

**МУБОРИЗ** *а.* مبارز муборизакунанда, ҷанганда, ҷанговар.

**МУБОРИЗА** *а.* مبارزه ҷанги дутарафа, муҳориба; талош барои ҳаққу ҳуқуқ, ғоя, мақсад ва кори худ бо ҳар роҳ: **муборизаи иқтисодӣ, муборизаи мафкуравӣ, муборизаи синфӣ; мубориза бурдан (кардан)** ҷангидан.

**МУБОРИЗАКУНАНДА** مبارزه‌کننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **мубориза кардан;** мубориз, муборизабаранда.

**МУБОҲ** *а.* مباح ҷоиз, раво: **мубоҳ гардонидан** а) раво дониста шудан, ҷоиз ҳисоб кардан; б) *д.* ҳалол кардан.

**МУБОҲИСА//МУБОҲАСА** *а.* مباحثه 1. баҳси чанд кас доир ба ягон масъала, изҳори фикр кардани чанд кас аз рӯи ягон масъала, муҳокимаи оммавӣ дар атрофи ягон мавзӯи баҳсталаб. 2. мунозира, мунoқиша (*дар борaи чизе*); **мубоҳисаи илмӣ** баҳси илмӣ, баррасии ягон масъалаи илмӣ; **мубоҳиса кардан** баҳс кардан, мунозира кардан.

**МУБОҲИСАВӢ** مباحثوی мубоҳисанок, баҳснок: **масъалаи мубоҳисавӣ**.

**МУБОҲИСАКУНАНДА** مباحثه‌کننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **мубоҳиса кардан**; баҳскунанда, мунозиракунанда.

**МУБОҲОТ** *а.* مباهات *кит.* фахр кардан ё болидан ба чизе.

**МУБОШИР** *а.* مباشر *кит.* сардор, саркор, амалдор; назораткунанда ба рафти коре.

**МУБОШИРАТ** *а.* مباشرت 1. кореро ба нафъи худ анҷом додан, ба сари худ ба коре машғул шудан; иқдом ба коре. 2. муоширати марду зан. 3. заношӯӣ, издивоҷ.

**МУБРАМ** *а.* مبرم 1. маҳкам, устувор. 2. *маҷ.* муҳим ва зарур; **зарурати мубрам** ниҳояти зарурат; **қазои мубрам** *кит.* сарнавишти ногузир.

**МУБТАДӢ** *а.* مبتدی *кит.* 1. оғозкунанда; ибтидоӣ, аввалин, *муқоб.* **мунтаҳӣ**. 2. *ниг.* **мубтадо**.

**МУБТАДО** *а.* مبتدا *грам.* фоили ҷумла (*сараъзо*).

**МУБТАКИР** *а.* مبتکر *кит.* он ки навоварӣ мекунад, соҳибибтикор, ташаббускор.

**МУБТАЛО** *а.* مبتلا//مبتلی 1. ба дарду ранҷ афтода, гирифтор (*ба балову кулфате*). 2. *маҷ.* ошиқ; мафтун; **мубтало гаштан (шудан)** а) гирифтор гардидан (*ба дарде*); б) *маҷ.* ошиқ шудан; **мубтало кардан** гирифтор кардан; ба қайди чизе андохтан, шефта кардан.

**МУБТАНӢ** *а.* مبتنی *кит.* биноёфта, асосёфта бар чизе; вобаста ба чизе: **мубтанӣ бар** *чизе* **будан**.

**МУБҲАМ** *а.* مبهم 1. пӯшида, пинҳон: **чизи мубҳам**. 2. норавшан, номуайян; печида, номафҳум: **сухани мубҳам, маънии мубҳам**.

**МУБҲАМӢ** مبهمی норавшанӣ, номуайянӣ, сарбастагӣ.

**МУВАЗЗАФ** *а.* موظّف *кит.* он ки ба вай вазифае супурда шудааст, вазифадор: **мувazzaф кардан, муваззаф шудан**.

**МУВАККАЛ** *а.* موکّل *кит.* он ки ба ӯ коре супорида шудааст, гумошта, вакил; **муваккал кардан** таъйин кардан, вакил кардан.

**МУВАҚҚАТ** *а.* موقت ба муддати муайян ва маҳдуд, ғайридоимӣ: **ба таври муваққат**; *ниг.* **муваққатан**.

**МУВАҚҚАТАН** *а.* موقّتاً 1. ба таври муваққат барои муддати маҳдуд ва муайян, ғайридоимӣ. 2. нопойдор.

**МУВАҚҚАТӢ** موقّتی нопойдор, барои муддати кӯтоҳ, ғайриҳамешагӣ; *муқоб.* **доимӣ** *ва* **ҳамешагӣ**: **корношоямии муваққатӣ, шаҳодатномаи муваққатӣ**.

**МУВАЛЛИД** *а.* مولّد *кит.* 1. таваллудкунанда, зоянда. 2. тавлидкунанда, истеҳсолкунанда.

**МУВАРРАД** *а.* مورّد *кит.* 1. гулкарда, шукуфта. 2. *маҷ.* гулгун; сурх.

**МУВАРРАС** *а.* مورّث *кит.* чизи ба меросмонда,

мероси̅, ирси̅.

**МУВАСВАС** *а.* موسوس 1. васваса кардашуда, дар васваса монда, дучори васваса шуда. 2. ошуфтаҳол, noроҳат ва бадгумон.

**МУВАССАЛ** *а.* موصّل *кит.* васл шуда, пайванд шуда.

**МУВАФФАҚ** *а.* موفّق тавфиқёфта, комёбшуда, ба мурод расида; **муваффақ шудан** ба мақсад расидан; **муваффақ гаштан (шудан)** ноил шудан, комёб шудан, расидан ба мақсад.

**МУВАФФАҚИЯТ** *а.* موفقّيت 1. комёби̅, барор; пешрафт, пешрави̅. 2. ғалаба, фирӯзи̅, ғолибият; **бо муваффақият** бо натиҷаҳои нағз; **муваффақият ба даст овардан** комёб гаштан, ба пешрави̅ ноил шудан; **муваффақият талабидан (хостан)** барор ва пешрави̅ орзу кардан.

**МУВАФФАҚОНА** موفّقانه бомуваффа- қият, бобарор.

**МУВАФФО** *а.* موفّى//موفّا *кит.* вафо кардашуда, тамоман иҷро ва адо кардашуда; пурра ва комил.

**МУВАҲҲИД** *а.* موحّد *кит.*, *д.* он ки ба ваҳдати Худо бовар дорад; он ки Худоро якка ва ягона медонад, мӯътақид ба Худои ягона.

**МУВАШШАҲ** *а.* موشح 1. *кит.* ороста, зинат додашуда; **мувашшаҳ гардонидан** оростан, зинат додан. 2. *адш.* шеъре, ки дар аввали ҳар мисраъ ё байти он чунин ҳарфе оварда мешавад, ки аз ҷамъи он ҳарфҳо номе, ибораe ё ҷумлае ҳосил мегардад.

**МУВАҲҲИШ** *а.* موهّش *кит.* ваҳшатовар, ваҳшатнок.

**МУВАҶҶАҲ** *а.* موجّه *кит.* 1. ваҷҳнок, далелнок, асоснок: **узри муваҷҷаҳ**. 2. писандида, мақбул.

**МУВОЗАА** *а.* مواضعه *кит.* 1. бо ҳамдигар қарор гузоштан (*ба коре*), забон як кардан (*дар коре*): **мувозаа кардан**. 2. қарордод, аҳднома, шартнома.

**МУВОЗИНА//МУВОЗИНАТ** *а.* موازنه//موازنت баробарвазни̅: ҳамвазни̅; **мувозинатро нигоҳ доштан** баробарвазн шуда истодан, устувор истодан; **мувозинатро гум кардан** аз баробарвазни̅ баромадан, устувориро гум кардани як тараф.

**МУВОЗИ̅** *а.* موازى баробар, ҳампаҳлу, параллел; **хати мувози̅** *ҳанд.* ду хати рост, ки агар давом дода шаванд, аз ҳамдигар ҳамеша дар фосилаи мусови̅ меистанд.

**МУВОСИЛА//МУВОСИЛАТ** مواصله//مواصلت пайвастаги̅, иттисол, ба ҳам пайвастан(*-и ду кас ё ду чиз*).

**МУВОСО** *а.* مواسا//مواسات мувофиқат, созиш, мадоро, муросо; **мувосо кардан** созиш кардан, муросо кардан; ошти̅ кардан.

**МУВОСОКОР** مواساكار он ки аз рӯи меҳрубони̅ ё барои салоҳи кор бо касе ё

чизе муросо ва созиш мекунад; созиши кор.

**МУВОСОКОРИ̅** مواساكارى муросокор будан, созишкори̅.

**МУВОСОКОРОНА** مواساكارانه бо роҳи муросо, созишкорона.

**МУВОФИҚ** *а.* موافق 1. созишкунанда, муттафиқ, ҳамраъй: **дӯстон ва ёрони мувофиқ**. 2. мутобиқ, созгар **мувофиқи**… а) мутобиқи…; муносиби…; б) аз рӯи…, дар асоси …; **мувофиқи табъ** ба тарзи дилхоҳ табъи дил; мувофиқи қоида, аз рӯи қоида, мутобиқи қоида; **мавриди мувофиқ** фурсати мусоид, вақти мусоид; **мувофиқ кардан** мутобиқ ва созгор сохтан; **мувофиқ омадан** дуруст омадан, муносиб воқеъ шудан, мутобиқат доштан.

**МУВОФИҚА** *а.* موافقه созиш; ҳамфикри̅, ҳамраъйи̅: **мувофиқа кардан** изҳори ҳамфикри̅ кардан; ризоият додан ба коре.

**МУВОФИҚАТ** *а.* موافقت 1. созиш, ҳамфикри̅, ҳамраъйи̅. 2. созгори̅, мутобиқат; **мувофиқат кардан** мувофиқ омадан, созгор воқеъ шудан. 3. *иқт.* таносуби арзи мамлакатҳои гуногун ба ҳисоби тилло; ◊ **мувофиқати хун** *биол.* қобили омезиш будани гурӯҳи хуни як кас ба каси дигар.

**МУВОФИҚАТНОМА** موافقت‌نامه ҳуҷҷат дар бораи мувофиқати тарафҳо, созишнома.

**МУВОҶЕҲ** *а.* مواجه рӯ ба рӯи ҳам истода; **мувоҷеҳ шудан** рӯ ба рӯ шудан, дучор шудан (*ба мушкилоте*).

**МУҒ** مغ 1. *кҳн.* рӯҳонии оташпараст. 2. оташпараст, зардушти̅. 3. *маҷ.* майфурӯш, соҳиби майхона; **пири муғон** роҳбари хароботиён,

сардори майкада; **хароботи муғон** майхона.

**МУҒАЙЛОН** مغیلان *ниг.* **муғелон**.

**МУҒАМБИР** مغمبر 1. ҳилагар, маккор, айёр. 2. содалавҳнамои ба кори худ ҳушёр; он ки дар корҳо ноаён манфиати худро ба ҷои аввал мегузорад.

**МУҒАМБИРӢ** مغمبری ҳилагарӣ, айёрӣ: **муғамбирӣ кардан**.

**МУҒАМБИРНАМО** مغمبرنما шахси ҳушманд

ба муғамбир монанд, айёрнамо.

**МУҒАМБИРОНА** مغمبرانه ҳилагарона, айёрона, маккорона.

**МУҒАННӢ** *а.* مغنی сароянда ва навозанда, мутриб ва ҳофиз.

**МУҒБАЧА** مغبچه 1. шогирд ва хизматгори дукони майфурӯшӣ. 2. бачаи оташпараст.

**МУҒЕЛОН** مغیلان *бот.* дарахтест хордор дар биёбонҳо, хори ғелак, маѓелон, муғайлон.

**МУҒЛАҚ** *а.* مغلق 1. *кит.* (дари) баста, нокушода. 2. *маҷ.* норавшан, номафҳум, мубҳам, печидаву душворфаҳм: **сухани муғлақ, ҷавоби муғлақ**.

**МУҒЛАҚБАЁН** مغلق‌بیان он ки тарзи ифодаи ӯ мушкилфаҳм аст, душворбаён; печидагӯ.

**МУҒЛАҚБАЁНӢ** مغلق‌بیانی муғлақбаён будан; душворбаёнӣ; печидагӯӣ.

**МУҒЛАҚГӮ(Й)** مغلق‌گو(ی) душворбаён, печидагӯй, муғлақгӯй.

**МУҒЛАҚГӮӢ** مغلق‌گوئی муғлақгӯй будан; душворбаёнӣ, печидагӯӣ.

**МУҒЛАҚӢ** مغلقی сарбастагӣ, номафҳумӣ, мубҳамӣ, печидагӣ.

**МУҒОЛАТА** *а.* مغالطه ба ғалат андохтан; бо далели супту ғалат ба вуҷуд овардани иштибоҳ.

**МУҒОНА** مغانه *мансуб ба* **муғ**; ба монанди муғ.

**МУҒРИЗ** *а.* مغرض *кит.* он ки кинаву ғараз меварзад, бадхоҳ.

**МУҒРИЗОНА** مغرضانه аз рӯи кинаву ғараз; қасдан.

**МУҒСАРО** مغسرا *кит. киноя аз* **майхона**.

**МУҒТАНАМ** *а.* مغتنم ғанимат шумурда: **муғтанам донистан** а) ғанимат шуморидан, мусоид донистан; б) ба қадри чизе расидан.

**МУҒУЛ** مغل//مغول 1. халқе, ки аксарияти аҳолии Муғулистонро ташкил медиҳад. 2. зода ва сокини Муғулистон.

**МУҒУЛӢ** مغلی//مغولی *мансуб ба* **муғул**: **забони муғулӣ**.

**МУҒУЛЧА** مغلچه номи оҳанге аз мақоми якуми «Шашмақом»: **муғулчаи дугоҳ** оҳанге аз мақоми чоруми «дугоҳ»-и «Шашмақом».

**МУҒУЛЧОЙ** مغلچای *бот.* як навъ гиёҳи бисёрсола, ки баргаш ба ҷойи чой истифода мешавад.

**МУҒҶА** مغجه *бот.* ҷои баргбарорӣ ва гулкунии навда ва шохчаи растаниҳо, ҷавона, пунбак: **муғҷа баровардан**.

**МУҒҶАБАНДӢ** مغجه‌بندی муғҷа бастан, пунбакдамонӣ.

**МУҒҶАДОР** مغجه‌دار растаниҳое, ки муғча доранд; дорои муғча: **дарахтҳои муғчадор**.

**МУҒҶАПАЙВАНД** مغجه‌پیوند *бот.* навъи пайванд, ки муғчаи дарахти беҳтаринро меваро ба навъи хасаки он пайванд мекунанд.

**МУД(Д)** *а.* مود(د) *кҳн.* зарфи паймонаӣ барои ҷисмҳои пошхӯранда ва моеъ.

**МУДАББИР** *а.* مدبّر *кит.* 1. соҳибтадбир,ботадбир, чораҷӯ. 2. идоракунанда, сардор.

**МУДАВВАР** *а.* مدور доирашакл, гирда, кулӯла; **мизи мудаввар** мизи доирашакл, мизи гирд.

**МУДАҚҚИҚ** *а.* مدقّق тадқиқкунанда; дақиқкор, бориксанҷ.

**МУДАРРИС** *а.* مدرّس дарсдиҳанда, дарсгӯ; муаллими мадраса.

**МУДАРРИСӢ** مدرّسی дарсгӯӣ, дарсдиҳӣ; шуғлу амали мударрис.

**МУДҒАМ** *а.* مدغم 1. *кит.* ба даруни чизе даромада. 2. *збш.* идғомшуда; *ниг.* **идғом**.

**МУДБАР//МУДБИР** *а.* مدبر *кит.* баргаштабахт, бадбахт, *муқоб.* **муқбил**.

**МУДДАИЁНА** مدّعیانه даъвогарона, даъвоунон.

**МУДДАӢ** مدّعی 1. даъвогар, даъвокунанда; додхоҳ. 2. иддаокунанда, сифатеро ба худ

нисбат дода фахркунанда. 3. *кит.*, *маҷ.* рақиб, ҳариф.

**МУДДАО** مدّعا 1. даъво; иддао, талаб, тақозо. 2. хоҳиш; чизи орзукарда; мақсуд; **муддаои табъ** мувофиқи хоҳиши табъ, ба қадри дилхоҳ; **айни муддао** табъи дил, мувофиқи мақсад; чизи дилхоҳ ва матлуб; **арзи муддао кардан** мақсади худро изҳор кардан.

**МУДДАТ** *а.* مدّت вақт ва замони муайян, як қисми вақт ва замон; мӯҳлат; **муддате** як муддат; то вақти муайян; **муддати андак** вақти кам; **муддати дароз (мадид)** вақти бисёр; **дар муддати як сол** дар давоми (фосилаи) як сол; **пеш аз муддат** пеш аз вақти муайян; **як муддат** муддате, андак вақт.

**МУДИР** *а.* مدیر идоракунандаи ягон кор; роҳбари ягон бахши муассиса; роҳбари баъзе муассисаҳо: **мудири қисми таълим, мудири боғчаи бачагон, мудири шӯъба**.

**МУДИРИЯТ** *а.* مدیریت маъмурият, ҳайати идора; идора.

**МУДИРӢ** مدیری мудир будан; мансаб ва шуғли мудир.

**МУДОВИМ** *а.* مداوم 1. *кит.* давомдиҳанда, идомадиҳанда. 2. бардавом, пойдор, ҳамешагӣ.

**МУДОВИМАТ** مداومت идома додан, давомдиҳӣ; **мудовимат кардан** давом додан.

**МУДОВО** *а.* مداوا даво, муолиҷа, табобат; **мудово кардан** даво (илоҷ) кардан.

**МУДОМ** I *а.* مدام доимо, ҳамешагӣ.

**МУДОМ** II *а.* مدام *кит.* май, шароб.

**МУДОМУЛУМР** *а.* مدام‌العمر *кит.* ҳамешагӣ, абадӣ, дар тамоми умр.

**МУДОРО** *а.* مدارا 1. бо нармӣ ва ҳусни хулқ бо касе рафтор кардан, муомилаи нек. 2. созиш, муросо, мадоро: **мудоро кардан**.

**МУДОФЕЪ** *а.* مدافع ҳимоятгар, муҳофиз, дифоъкунанда.

**МУДОФИА** *а.* مدافعه дафъ кардани зарар ва ҳуҷум; дифоъ, нигоҳбонӣ: **мудофиаи Ватан** ҳимояи Ватан аз ҳуҷуми душман; **мудофиаи ғайринизомӣ** маҷмӯаи чорабиниҳое, ки барои аз ҳуҷуми эҳтимолии душман муҳофизат кардани мамлакат ва дигар ҳодисаҳои фавқулода амалӣ карда мешаванд; **мудофиа кардан** ҳимоя кардан, дафъ кардани ҳуҷум.

**МУДОФИАВӢ** مدافعوی *мансуб ба* **мудофиа**: **иншооти мудофиавӣ**, **иқтидори мудофиавӣ**, **ҷангҳои мудофиавӣ**.

**МУДОФИАГАР** مدافعه‌گر ҳимоякунанда, ҳимоятгар, муҳофиз; мудофиакор.

**МУДОФИАГОҲ** مدافعه‌گاه ҷои мудофиа, маҳалли ба мудофиа тайёршуда.

**МУДОФИАКОР** مدافعه‌کار 1. *ниг.* **мудофиагар**. 2. муҳофизаткор.

**МУДОФИАКУНАНДА** مدافعه‌کننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **мудофиа кардан**; ҳимоякунанда, муҳофиз, мудофеъ.

**МУДОХИЛА** مداخله дахл кардан ба коре, дахолат; **мудохила кардан** дахл кардани шахсе ба коре, ки ба ӯ рабт надорад.

**МУДОҲАНА//МУДОҲАНАТ** *а.* مداهنه//مداهنت *кит.* хушомадгӯӣ, чоплусӣ; мунофиқӣ, риёкорӣ.

**МУДОҲИН** *а.* مداهن чоплус, хушомадгӯй; мунофиқ, дурӯя.

**МУДРАК** *а.* مدرک *кит.* он чи бо ҳисси ботинӣ дарк шудааст, даркшуда, идрокшуда, мафҳум.

**МУДРАҶ** *а.* مدرج *кит.* дарҷ шуда, дохил шуда.

**МУДРИК** *а.* مدرک *кит.* 1. дарккунанда, дарёбанда, фаҳмкунанда. 2. фарққунанда, имтиёзкунанда.

**МУДҲИШ** *а.* مدهش даҳшатнок, даҳшатангез, пурвоҳима; **воқеаи мудҳиш**.

**МУЖДА** مژده хабари хуш, башорат, навид; **мужда (додан, овардан) расондан** хабари хуш овардан.

**МУЖДАБАР** مژده‌بر он ки хабари хуш мебарад, муждарасон.

**МУЖДАВАР** مژده‌ور *кит., ниг.* **муждабар**.

**МУЖДАГОНӢ** مژده‌گانی ҳадяе, ки ба муждаовар дода мешавад; **муждагонӣ гирифтан** инъоме гирифтан, барои хабари хуш; **муждагонӣ додан** барои хабари хуш ба тариқи ҳадя ягон чиз додан.

**МУЖДАДИҲАНДА** مژده‌دهنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **мужда додан**; муждаовар.

**МУЖДАОВАР** مژده‌آور он ки ё он чи муждае меорад, муждарасон, муждадиҳанда.

**МУЖДАРАСОН** مژده‌رسان он ки мужда мерасонад, муждадиҳанда.

**МУЖДАРАСОНӢ** مژده‌رسانی мужда расондан, хабари хуш додан.

**МУЗАБЗАБ** *а.* مذبذب *кит.* 1. ҷунбон, ларзанда. 2. *маҷ.* дудила, калаванда, мутараддид.

**МУЗАВВАР** *а.* مزوّر *кит.* ботазвир, бардурӯғ; сохта, қалбакӣ.

**МУЗАВВАРА** *а.* مزوّره *кит.* таоми гарм ва гуворо, ки барои тасаллӣ ва хушҳолӣ ба бемор дода мешавад.

**МУЗАВВИР** *а.* مزوّر *кит.* тазвиркунанда, фиребгар, пардоздиҳандаи гапи дурӯғ; дурӯғгӯ.

**МУЗАЙЯБ** *а.* مزیب зеб дода.

**МУЗАЙЯН** *а.* مزین зебу зиннатёфта, орододашуда, ороста; **музайян кардан**, зинат додан, оростан.

**МУЗАККАР** *а.* مذکّر 1. нар, нарина. 2. *грам.* ҷинси мардона; шакли мардонаи калима.

**МУЗАФФАР** *а.* مظفّر зафарёфта, фирӯз, зафарманд, ғолиб; **музаффар гаштан (гардидан, шудан)** зафар ёфтан, ғолиб омадан, ғалаба кардан.

**МУЗАФФАРИЯТ** *а.* مظفّریت ғалаба, ғолибият, зафармандӣ, фирӯзӣ, пирӯзӣ.

**МУЗАФФАРОНА** مظفّرانه зафармандона, фирӯзмандона, ғолибона, пирӯзмандона.

**МУЗАХРАФ** *а.* مزخرف дурӯғе, ки рост ба назар менамояд, дурӯғи ростнамо.

**МУЗАҲҲАБ** *а.* مذهّب *кит.* 1. зарандуд, зарҳалдавонда. 2. *маҷ.* пуртароват, тару тоза; пуробу ранг.

**МУЗАЪФАР** *а.* مزعفر *кит.* 1. заъфарон. 2. заъфарониранг, зард.

**МУЗД** مزد 1. пул ё чизе, ки дар ивази коре ба иҷрокунандаи он дода мешавад, ҳаққи меҳнат ва хизмат. 2. подош, мукофот: **ба музди**…, ба ивази.., дар бадали…, **музди кор** а) ҳаққи кор, дастмузд, учрат; б) *иқт.* маблағи пули коргар барои кораш: **музди кори вақтбайъ**; музди меҳнат *ниг.* **музди кор**: **музди меҳнати корбайъ**; **музди меҳнати моҳона** маоши моҳона; **музди меҳнат** ҳаққи меҳнат; **музд гирифтан** ҳаққи кор гирифтан.

**МУЗДАВИҶ** *а.* مزدوج *кит.* издивоҷкунанда, ҳамсаргиранда.

**МУЗДГИР** مزدگیر 1. он ки музд мегирад. 2. он ки ба музд кор мекунад, муздур.

**МУЗДГИРӢ** مزدگیری *исми амал аз* **музд гирифтан**; ҳақгирӣ.

**МУЗДДИҲӢ** مزددهی *исми амал аз* **музд додан**; додани музд: **тартиби нави муздиҳӣ**.

**МУЗДӢ** مزدی *кит.* 1. *мансуб ба* **музд**. 2. муздур.

**МУЗДУР** مزدور он ки кор карда музд мегирад; коргари корбайъ ё рӯзмузд; мардикор.

**МУЗЕЙ** *лот.* موزیی *ниг.* **осорхона**.

**МУЗЕЙШИНОСӢ** موزیی‌شناسی илм дар бораи сохти осорхонаҳо ва тарзи ба роҳ мондани кори онҳо.

**МУЗИР(Р)** *а.* مضر *кит.* зарaррасон, зараровар; зарарнок, зиёновар.

**МУЗЛИМ** *а.* مظلم *кит.* дар зулмат монда; торик, тира.

**МУЗМАР** *а.* مضمر *кит.* 1. дар замир буда, (дар дил) нигоҳ дошта. 2. *маҷ.* пинҳон, пӯшида, махфӣ.

**МУЗМАҲИЛ** *а.* مضمحل *кит.* 1. маҳвшаванда, несту нобудшаванда. 2. нестшуда, нобудшуда, маҳвгардида; **музмаҳил шудан** нест шудан, нобуд гаштан, маҳв шудан.

**МУЗМИН** *а.* مزمن *кит.* кӯҳна, дерина; **бемории музмин** бемории дер боз дар бадан ҷойгиршуда, дарди кӯҳна.

**МУЗОАФ** *а.* مضاعف *кит.* дучанд, ду баробар; ◊ **ҷуфтакро музоаф кардан** а) думро хода карда гурехтан; б) тез бадар рафтан.

**МУЗОБ** مذاب *кит.* завбкардашуда, гудохташуда, об карда.

**МУЗОВАЛА** *а.* مزاوله варзидани кор ва амале, таҷриба ҳосил кардан дар коре.

**МУЗОВАҶАТ** *а.* مزاوجت *кит.* заношӯӣ кардан, хонадорӣ кардан.

**МУЗОИДА** *а.* مزایده *ниг.* **музояда**.

**МУЗОИҚА//МУЗОЯҚА** *а.* مضایقه *кит.* 1. танг гирифтан, фишор, тазйиқ; сахтӣ, душворӣ. 2. дареғдорӣ, чизеро ба касе ҳайф шуморидан.

**МУЗОКИРА** *а.* مذاکره гуфтугӯ бо касе оид ба масъалае; мубоҳиса дар атрофи масъала: **музокираи илмӣ** баҳси илмӣ, муҳокимаи илмӣ; **музокира кардан** муҳокима (баҳс) кардан; **ба музокира баромадан** дар муҳокимаи масъалае иштирок карда, фикр гуфтан.

**МУЗОКИРАЧӢ** مذاکره‌چی он ки ба музокира мебароядْ, иштироккунандаи музокираи масъалае.

**МУЗОРЕЪ** *а.* مضارع *кит.* 1. монанд, мушобеҳ. 2. *грам.* феъле, ки ба замони ҳозира оянда далолат мекунад. 3. *адш.* яке аз баҳрҳои арӯз, ки аслан ба чор бор такрор ёфтани «мафоилун фоилотун» асос ёфтааст ва ба баҳри ҳазаҷ монанд аст.

**МУЗОФ** *а.* مضاف *кит.* 1. изофа шуда, иловашуда; ҳамроҳшуда; тобеъ. 2. нисбат додашуда, мансуб; тааллуқдошта, дахлдор. 3. *кҳн.*, *грам.* калимаи муайяншаванда (*мас.*, *дар ибораи «олуи Бухоро» «олуи» музоф аст*).

**МУЗОФОТ** *а.* مضافات маҳалҳо ва ноҳияҳои тобеи маркази маъмурӣ; гирду атрофи шаҳри калоне.

**МУЗОФОТӢ** مضافاتی *мансуб ба* **музофот**; сокини музофот, аҳли музофот; **калимаи музофотӣ** *збш.* калимае, ки хоси лаҳҷаҳои аксари ноҳияву маҳалҳои як вилоят ё шаҳри калоне ҳисоб меёбад.

**МУЗОҲИМ** *а.* مزاحم *кит.* заҳматрасонанда, ташвишдиҳанда.

**МУЗОҲИМАТ** *а.* مزاحمت *кит.* заҳматрасонӣ, ташвишдиҳӣ.

**МУЗОҶААТ** مضاجعت *кит.* ҳамхобагӣ, ҳамбистарӣ.

**МУЗОЯДА** *а.* مزایده фурӯши мол бо усули «кӣ зиёд (медиҳад?)» савдои «кӣ зиёд».

**МУЗОЯДАБАР** مزایده‌بر барандаи маъракаи музояда, идоракунандаи музояда.

**МУЗТАР** مضطر 1. *кит.* зараррасида, зарардида. 2. бечора, дармонда, ноилоҷ. 3. *гуфт.* сахт дар хиҷолат монда; дар ҳолати бисёр ногувор мононда; **музтар кардан** сахт дар хиҷолат монондан; **музтар шудан** а) ноилоҷ гаштан, дар тангӣ мондан; б) сахт дар хиҷолат мондан, дар ҳолати ниҳоят ногувор мондан.

**МУЗТАРИБ** *а.* مضطرب ба изтироб афтода, беқарор, парешон, ошуфта; **музтариб кардан (намудан)** ошуфтаву беқарор кардан; **музтариб шудан** ошуфтаву беқарор шудан.

**МУЗТАРИБОНА** مضطربانه 1. дар ҳолати изтироб; беқаророна. 2. парешонҳолона, ошуфтаҳолона.

**МУЗТАРИБҲОЛ** مضطرب‌حال парешонҳол, мушаваш, саросема.

**МУЗТАРӢ** *а.* مضطری 1. ноилоҷӣ, бечорагӣ, дармондагӣ. 2. хиҷолатмандии сахт.

**МУЗТАРОНА** مضطرانه 1. ноилоҷона, дар ҳолати дармондагӣ. 2. сахт хиҷолатмандона; дар ҳолати ногувормонда.

**МУЗҲИК** *а.* مضحک *кит.* хандаовар, хандонанда.

**МУЗҶОТ** مزجات *кит.* камарзиш, ҳеҷмаярз, ночиз; **бизоати музҷот** а) молу матои кам, чизу чораи ночиз; б) *маҷ.* илми кам, дониши андак.

**МУИЗ(З)** *а.* معز *кит.* он ки касеро иззату эҳтиром мекунад, гиромидоранда.

**МУИЛ** *а.* معیل *кит.* он ки аҳли оилааш зиёд аст, аёлманд.

**МУИН** *а.* معین мададгор, ёридиҳанда, ионаткунанда.

**МУКААБ** *а.* مکعب *ҳанд.* шакли дорои шаш сатҳи баробар, куб; **метри мукааб** шакле, ки шаш сатҳи якметрӣ дорад.

**МУКААБМЕТР** مکعب‌متر метри мукааб, метри кубӣ.

**МУКААБШАКЛ** مکعب‌شکل шакли мукаабро дошта, дорои шакли мукааб.

**МУКАВВАН** *а.* مکون *кит.* ба вуҷуд оварда, ба вуҷуд омада; **мукавван кардан** ба вуҷуд овардан.

**МУКАДДАР** *а.* مکدر *кит.* 1. кудуратдошта, тира, ғуборолуд. 2. *маҷ.* ғамгин, хафа, маҳзун.

**МУКАЛЛАЛ** مکلل *кит.* 1. тоҷ ва шакли бар сар ниҳода. 2. ба чизе оросташуда, зебу зинат додашуда (*бо ҷавоҳир, тило ва м. инҳо*).

**МУКАЛЛАФ** *а.* مکلف *кит.* 1. он ки ичрои коре ба зимаи ӯ гузошта шудааст; **мукаллаф будан** муваззаф будан, ӯҳдадор будан. 2. он ки ба синни балоғат расидааст, ба балоғатрасида.

**МУКАЛЛАФИЯТ** *а.* مکلّفیت *кит.* мукаллаф будан; ӯҳдадорӣ.

**МУКАММАЛ** *а.* مکمّل 1. комил ва пурра шуда; комил, пурра; **мукаммал кардан (намудан)** пурра гардондан, комил кардан. 2. такмил додашуда, илова ва дуруст шуда.

**МУКАММАЛӢ** مکمّلی мукаммал будан; пуррагӣ, комилӣ.

**МУКАММИЛ** *а.* مکمّل *кит.* комил ва пурракунанда; ба камол расонанда.

**МУКАРРАР** *а.* مکرّر 1. такроршуда, такроркарда. 2. такрор ба такрор; такроран, дуюмбора.

**МУКНАТ** *а.* مکنت 1. қудрат, тавоноӣ. 2. *маҷ.* сарват, боигарӣ.

**МУКОБАРА** مکابره *кит.* 1. изҳори кибр нисбат ба дигарон; мағрурӣ; инодкорӣ; ситезӣ. 2. дар вақти мубоҳиса бе далел гапҳои калон зада, изҳори фазл кардан.

**МУКОЛАМА//МУКОЛИМА** *а.* مکالمه 1. гуфтугӯ, мусоҳиба; **муколима кардан** гуфтугӯ кардан, музокира ва мунозира намудан. 2. дар адабиёт ва театр як навъи махсуси нутқи иштироккунандагони асарҳои адабӣ ва намоишномаҳост, ки ғояҳои асосии асарҳо дар гуфтугӯву мунозираҳои байни қаҳрамонҳо кушода мешавад.

**МУКОС** مکاس *кҳн.* 1. талошу кашмакаш дар болои коре (*хусусан дар вақти савдо*). 2. дастсахтӣ дар фурӯхтани чизе, шахсавдоӣ.

**МУКОТИБА** *а.* مکاتبه мактубнависӣ ба ҳамдигар; **мукотиба доштан** ба ҳамдигар мактубнависӣ кардан, нома навишта нома гирифтан.

**МУКОТИБОТ** *а.* مکاتبات 1. *ҷ.* **мукотиба**. 2. *нав.* шӯъбаи қабул ва ирсоли мактубҳо дар баъзе идораҳои калон.

**МУКОФОТ** *а.* مکافات 1. *кҳн.* подоши амал, сазои амал (*хоҳ нек бошад хоҳ бад*) **мукофоти амал**. 2. он чи барои кору амали нек ва ба ивази хизмати хуб дода мешавад; ҷоиза; **мукофоти давлатӣ** мукофоте, ки аз тарафи ҳукумат дода мешавад; **мукофот гирифтан** сазовори мукофот шудан; **мукофот додан** бо чизе тақдир карда шудан.

**МУКОФОТГИРӢ** مکافات‌گیری *исми амал аз* **мукофот гирифтан**: **маросими мукофотгирӣ**.

**МУКОФОТОНИДАН** مکافاتانیدن бо мукофот қадр кардан, мукофот додан.

**МУҚАВВАР** *а.* مقوّر *кит.* миёнаковок, миёнахолӣ.

**МУҚАВВАС** *а.* مقوّس ба шакли камон, қавсшакл.

**МУҚАВВӢ** *а.* مقوی қувватдиҳанда, қувватбахш: **ғизои муқаввӣ, доруи муқаввӣ**.

**МУҚАДДАМ** *а.* مقدم 1. пеш, қабл. 2. *кит.* қисми пеши чизе, *муқоб.* **муаххар**. 3. авло, афзал, бартар; **муқаддам шуморидан** беҳтар ва авло донистан.

**МУҚАДДАМОТ** *а.* مقدّمات *ҷ.* **муқаддима**.

**МУҚАДДАР** *а.* مقدّر тақдиршуда, қисмат гардонидашуда; насиб, қисмат.

**МУҚАДДАС** *а.* مقدّس 1. пок, соф, тоза. 2. азиз, гиромӣ, моҳиятан азиз ва муаззам донисташуда; **вазифаи муқаддас**, **даргоҳи муқаддас**, **китоби муқаддас**, **хоки муқаддас**. 3. *д.* пок ва олӣ донисташуда (*аз назари динӣ*).

**МУҚАДДАСӢ** مقدّسی покӣ, софӣ.

**МУҚАДДАСОТ** *а.* مقدّسات *ҷ.* **муқаддас**: **муқаддасоти миллӣ**.

**МУҚАДДИМА** *а.* مقدّمه 1. сарсухан, оғози сухан, даромади гап ва сӯҳбат. 2. дебочаи китоб, пешгуфтори асар. 3. ибтидои кор, оғози амал.

**МУҚАДДИМАВӢ** مقدموی *мансуб ба* **муқаддима**; ба тарзи муқаддима; **қисми муқаддимавӣ**, **сухани муқаддимавӣ**.

**МУҚАЙЯД** *а.* مقید *кит.* 1. ба қайд афтода, гирифтор, побанд. 2. *маҷ.* вобаста, тааллуқдор; **муқайяд донистан** ба чизе вобаста шуморидан. 3. ба қайд гирифташуда, қайдшуда.

**МУҚАЛЛИБ** *а.* مقلّب *кит.* 1. баргардонанда, дигаргункунанда, тағйирдиҳанда. 2. вожгункунанда, чаппакунанда.

**МУҚАЛЛИД** *а.* مقلّد 1. тақлидкунанда, кӯркӯрона пайравикунанда. 2. он ки барои ҳазлу шӯхӣ монанди гуфтору рафтори касе амал мекунад, тақлидгар.

**МУҚАЛЛИДӢ** مقلدی муқаллид будан, тақлидкунанда будан; тақлид кардан.

**МУҚАННАЪ** *а.* مقنع *кит.* 1. ниқобдор, ниқобпӯш. 2. **Ибни Муқаннаъ** лақаби Ҳошим ибни Ҳаким, ки ба шӯриши зидди истилогарони араб сардорӣ кардааст.

**МУҚАРНАС** *а.* مقرنس *меъ.* 1. навъи нақши барҷастаи гаҷӣ, ки барои ороиши тоқу сақфи гунбаз ва сари сутунҳо истифода мебурданд. 2. тоқ ва деворе, ки бо ҳамин услуб аз гаҷ кандакорӣ шудаст.

**МУҚАРРАБ** *а.* مقرب 1. *кит.* наздикшуда. 2. одами хеле наздики шахси бузурге, надим, ҳамсӯҳбат, ҳамнишин.

**МУҚАРРАР** *а.* مقرر 1. муайяншуда, таъйин кардашуда. 2. ҳатмӣ, ногузир. 3. бешак, ҳатман; **муқаррар кардан** а) қарор додан, ба қароре омадан, тасмим гирифтан дар бораи коре; б) муайян кардан, касеро таъйин намудан ба коре; в) боварӣ ҳосил кардан, ба фикре омадан; **муқаррар шудан** а) муайян гаштан, аниқ шудан; б) таъйин карда шудан; **муқаррар аст**, **ки…,** маълум аст, ки…, яқин аст, ки…

**МУҚАРРАРАН** *а.* مقرّراً 1. яқинан, ногузир, ҳатман. 2. қоидатан, тавре ки расм шудааст; маъмулан.

**МУҚАРРАРӢ** مقرّری 1. муайян, таъйиншуда, расмӣ. 2. одӣ, одатшуда, ба умумият даромада, таомулшуда, маъмул: **пурсупоси муқаррарӣ, либоси муқаррарӣ; одати муқаррарӣ** одати ҳарвақтӣ.

**МУҚАРРАРОТ** *а.* مقرّرات 1. *ҷ.* **муқаррар**. 2. амру корҳои иҷрояшон таъйиншуда ё ба расмият даромада; таъйинот.

**МУҚАРРИЗ** مقرّض *нав.* он ки ба асарҳои илмӣ, адабӣ, намоишу консертҳо *ва г.* баҳои хаттӣ медиҳад, тақризнавис; **муқарризи расмӣ** он ки дар ҳимояи рисолаҳои илмӣ бо фикри танқидӣ ӯ эродҳо дар бораи кори илмии дифоъкунанда маърӯза мекунад, оппоненти расмӣ.

**МУҚАРРИЗӢ** مقرّضی **: муқарризӣ кардан** баҳои хаттӣ додан, тақриз навиштан.

**МУҚАССИР** *а.* مقصّر *кит.* 1. дорои ягон кӯтоҳӣ ва айб; пурнуқсон. 2. он ки кореро бо каму кост иҷро мекунад, хатокор. 3. гунаҳгор, муҷрим; **муқассир будан**.

**МУҚАТТАР** *а.* مقطّر 1. қатра-қатра чакида. 2. *тех.* бо роҳи тақтир софкарда, ба воситаи буғронӣ тасфияшуда: **оби муқаттар**.

**МУҚАТТАОТ** *а.* مقطّعات қитъаот, қитъаҳо, манзумаҳои сабуквазну кӯтоҳ.

**МУҚАШШАР** *а.* مقشّر аз пӯст ҷудокарда, аз пӯст тозашуда: **нахӯди муқашшар, муқашшар кардан**.

**МУҚАШШАРКУНАНДА** مقشرکننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **муқашшар кардан;** аз пӯст ҷудо кардан: **мошинаи муқашшаркунанда**.

**МУҚБИЛ** *а.* مقبل *кит.* соҳиби иқбол, хушбахт.

**МУҚИМ** *а.* مقیم 1. бошанда, сокин; **муқими ҷое будан** ҷой гирифтан дар маҳалле, сукунат кардан. 2. истиқоматкунандаи доимӣ, таҳҷоӣ; **муқим шудан** ҷо гирифтан; сокини ҷое шудан ба таври доимӣ, сукунат.

**МУҚИМӢ** مقیمی 1. сокини доимӣ, бошандаи доимӣ. 2. таҳҷоӣ, маҳаллӣ.

**МУҚЛ** *а.* مقل *кит.* самғи хушбӯй дарахтест аз ҷинси хурмо, ки қобилияти шифоӣ доштааст.

**МУҚЛА** *а.* مقله *кит.* косаи чашм бо сафедӣ ва сиёҳиаш.

**МУҚОБИЛ** *а.* مقابل 1. рӯ ба рӯ. 2. зид, нақиз: **муқобили**… *збш.* аз ҷиҳати маъно зид; акси маънои…, антоними…: **калимаи** «*гарм*» **муқобили** «*сард*» аст. 3. мухолиф, зидбаромада; **аз муқобил** аз рӯ ба рӯ, аз пеш; **ба муқобили**… а) рӯ ба рӯи…. рӯёрӯи…; б) бар зидди…; в) ба ивази…, дар бадали…; **муқобил баромадан** зиддият нишон додан, мухолифат кардан; **муқобил гузоштан** а) рӯ ба рӯи касе ё чизе мондани чизе; б) муқоиса кардани чизе бо чизе; **муқобил истодан** зид шудан, мухолифат кардан; **муқобил шудан** зид шудан; ба **муқобили** *касе* (*чизе*) **баромадан** изҳори зиддият кардан ба касе (чизе); мухолиф будан бо касе ё коре.

**МУҚОБИЛА//МУҚОБАЛА** *а.* مقابله 1. рӯ ба рӯ истода бо якдигар баробарӣ кардан; рӯбарӯшавӣ. 2. муқоиса: **муқобилаи матни чопӣ бо асл**; **муқобила кардан** а) *ниг.* **муқобилат кардан**; б) муқоиса кардан. 3. *риёз.* қисме аз илми ҷабр, муодила: **ҷабр ва муқобила**.

**МУҚОБИЛБАРОӢ** مقابل‌برای *исми амал аз* **муқобил баромадан**; муқобилият (зиддият) нишон додан ба касе (чизе).

**МУҚОБИЛГУЗОРӢ** مقابل‌گذاری *исми амал аз* **муқобил гузоштан**; 1. чизеро зидди чизе гузоштан. 2. муқоиса кардан.

**МУҚОБИЛИЯТ** *а.* مقابلیت *ниг.* **муқобилат**.

**МУҚОВА** *а.* مقاوه ҷилди сахти рӯи китоб ё дафтари калон.

**МУҚОВАБАНД** مقاوه‌بند он ки ба китоб, дафтарҳои калон *ва г.* муқова мебандад.

**МУҚОВАБАНДӢ** مقاوه‌بندی шуғлу пешаи муқовабанд; муқова бастан, муқова кардан.

**МУҚОВАДОР** مقاوه‌دار дорои муқова, муқова шуда: **китоби муқовадор**, **дафтари муқовадор**.

**МУҚОВАСОЗ** مقاوه‌ساز *ниг.* **муқовабанд**.

**МУҚОВАСОЗӢ** مقاوه‌سازی *ниг.* **муқовабандӣ**.

**МУҚОВИМАТ//МУҚОВАМАТ** *а.* مقاومت 1. рӯ ба рӯ истода зиддият нишон додан ба касе (чизе): **муқовимати мусаллаҳона**. 2. истодагарӣ, муқобилӣ. 3. *физ.* қуввае, ки ба ҷисмҳо таъсири акс мерасонад: **муқовимати аэродинамикӣ**.

**МУҚОИСА** *а.* مقایسه қиёс кардани ду чиз, андоза кардани ду чиз (*ду кор ё ду кас*) бо мақсади пайдо кардани монандӣ ва фарқи онҳо: **муқоиса кардан (намудан)**, **муқоиса шудан**.

**МУҚОИСАВӢ** مقایسوی муқоисашаванда, қиёсшаванда; **грамматикаи муқоисавӣ**; **дараҷаи муқоисавии сифат; усули муқоисавии таърихӣ**.

**МУҚОИСАНАШАВАНДА** مقایسه‌نشونده *сифати феълии замони ҳозира аз* **муқоиса нашудан**; *муқоб.* **муқоисашаванда**.

**МУҚОИСАНОПАЗИР** مقایسه‌ناپزیر муқоисанашаванда, аз қиёс берун.

**МУҚОИСАШАВАНДА** مقایسه‌شونده *сифати феълии замони ҳозира аз* **муқоиса шудан**; мавриди қиёс қароргирифта.

**МУҚОРАНА** *а.* مقارنه *кит.* наздикшавӣ ба ҳамдигар; **муқоранаи найирайн** *нуҷ.* дар як бурҷ воқеъ шудани ду сайёра - Офтоб ва Моҳ.

**МУҚОРИН** *а.* مقارن *кит.* ба ҳам қарин; наздикшуда; наздик; **муқорини…** наздики…, наздик ба…

**МУҚОТАА** *а.* مقاطعه *кит.* 1. бо ҳамдигар қатъи алоқа кардан. 2. иҷорагирӣ, ба иҷора гирифтан; супоридани коре ба касе ба таври пудратӣ.

**МУҚОТАЛА** *а.* مقاتله *кит.* ҷанг, кушокушӣ, қитол.

**МУҚРӢ** *а.* مقری 1. он ки Қуръонро бо овози хуб қироат мекунад, қорӣ. 2. таълимдиҳандаи қироати Қуръон.

**МУҚТАДИР** *а.* مقتدر қудратманд, қодир, тавоно, пурзӯр.

**МУҚТАДИРӢ** مقتدری қудратманд будан, қодирӣ, тавоноӣ, боқудратӣ.

**МУҚТАДО** *а.* مقتدی *кит.* 1. он ки ба ӯ пайравӣ мекунанд, аз паси ӯ меравнд. 2. пешво.

**МУҚТАЗӢ** *а.* مقتضی *кит.* 1. иқтизокунанда, хоҳанда, талабкунанда. 2. мӯҷиб, боис, сабаб.

**МУҚТАЗО** *а.* مقتضا *кит.* 1. хосташуда, лозим шуморидашуда, матлуб. 2. тақозо, талаб; **ба муқтазои**… мувофиқи…, мувофиқ ба…

**МУҚЪАД** *а.* مقعد *кит.* 1. барҷомонда, аз ҳаракат маҳрум (*мас.*, *бемори бистарӣ*).

**МУЛ** مل *кит.* май, шароб.

**МУЛАВВАН** *а.* ملوّن рангкарда; рангоранг, гуногунранг, рангин.

**МУЛАВВАС** *а.* ملوّث олуда ба чирк; ифлосшуда, палид.

**МУЛАҚҚАБ** *а.* ملقّب лақабгирифта, лақабдодашуда; он ки лақаб дорад, лақабдор (*лақаби эҳтиромию ифтихорӣ ё акси он*); **мулаққаб ба** …, машҳур ба лақаби…; мутахаллис ба…

**МУЛАММАЪ** *а.* ملمّع 1. *кит.* дурахшон, тобон. 2. *кит.* рангоранг. 3. *адш.* шеъре, ки ба ду забон навишта шудааст (*мас.*, *як мисраъ ё байти он ба дигар забон гуфта шудааст*).

**МУЛАХХАС** *а.* ملخّص *кит.* 1. мухтасар шуда, ихтисоршуда. 2. хулоса, мухтасари чизе; шарҳу баёни мухтасари мазмуни мақола ё рисолае.

**МУЛЗАМ** *а.* ملزم мағлубшуда дар мубоҳиса ва мунозира; **мулзам кардан** дар мубоҳиса мағлуб кардан; **мулзам шудан** дар мубоҳиса ё гуфтугӯ мағлуб ва муттаҳам шудан.

**МУЛК** *а.* ملک 1. дороии асосан ғайриманқул (*аз қабили замин, ҳавлӣ, боғ, хона*) милк; **мулку асбоб** молу мулк ва чизу чора; **мулки**

**хусусӣ** молу мулки хос ва мансуби ягон кас; **мулки ҳур (ҳуррият)**; *таър.* замине, ки соҳиби он бино ба имтиёзе ба давлат хироҷ намедод; замине, ки аз ҳосили он андоз гирифта намешуд; **молу мулк** дороии манқул ва ғайриманқул. 2. сарзамин, мамлакат; **мулки бегона** мамлакати хориҷа, кишвари бегона.

**МУЛКАК** ملکک *бот.* донае, аз ҷинси мош, ки аз наск калонтар аст.

**МУЛКАКГУН** ملککگون *бот.* гиёҳи яксолаи гуногунранг ва ниҳоят хушбӯй.

**МУЛКДОР** ملکدار 1. заминдор, молики замин. 2. доро, давлатманд.

**МУЛКДОРӢ** ملکداری 1. заминдорӣ; мулк доштан. 2. давлатмандӣ, дороӣ.

**МУЛКИЯТ** ملکیت *ниг.* **моликият**.

**МУЛКӢ** ملکی 1. *мансуб ба* **мулк**. 2. *нав.* давлатӣ, ҳукуматӣ.

**МУЛЛО** *а.* ملا 1. *д.* олими илми шариат. 2. *д.* ходими дини мусулмонӣ, махдум; **муллоҳои расмӣ** ходимони дин, рӯҳониёни иҷрокунандаи вазифае дар масҷиду мадрасаҳо (*аз қабили* имом, хатиб, мударрис). 3. босавод, саводнок; **мулло кардан** босавод гардонидан (*касеро*); **мулло шудан** соҳиби хату савод шудан. 4. ҳамчун калимаи эҳтиром ба номи шахсони босаводу соҳибмаърифат ва баъзе хешовандони арҷманд… илова карда мешавад: **мулло Бадриддин, мулло Ғиёсиддин...**

**МУЛЛОБАЧА** ملابچه *д.* талабаи мадраса, толибилм.

**МУЛЛОБАЧАГӢ** ملابچگی давраи дарсхонӣ дар мадраса.

**МУЛЛОБУДБӮТАК** ملابدبوتک *зоол.* номи як парандаи қаҷминқори тоҷдор.

**МУЛЛОГӢ** ملاگی *ниг.* **муллоӣ**.

**МУЛЛОЁНА** ملایانه 1. *мансуб ба* **мулло**; лоиқи мулло. 2. монанди мулло, ба мисли мулло.

**МУЛЛОЗОДА** ملازاده 1. фарзанди мулло. 2. аз оилаи мулло.

**МУЛЛОӢ** ملایی 1. мулло будан, соҳиби вазифаи мулло будан. 2. босаводӣ, саводнокӣ.

**МУЛЛОНАМО** ملانما мулломонанд, муллосурат, муллочоп.

**МУЛЛОТАРОШ** ملاتراش даъвои муллоӣ дошта, худро мулло вонамуд карда.

**МУЛЛОҶИРИНГ** ملاجرنگ *гуфт.* пул, нақдина.

**МУЛОЗИМ** *а.* ملازم *таър.* хизматгузори ҳамеша дар хизмат ҳозир; хизматгор, навкар.

**МУЛОЗИМАТ** *а.* ملازمت 1. ҳамроҳ будан; бо касе пайваста ва вобаста будан. 2. ҳамеша дар хизмати касе будан; хизматгорӣ.

**МУЛОЗИМӢ** ملازمی 1. *ниг.* **мулозимат**. 2. хизматгорӣ, навкарӣ.

**МУЛОИМ** *а.* ملایم 1. нарм, суст, *муқоб.* **сахт**: **нони мулоим**. 2. ҳалим, нармдил, беозор: **одами мулоим**. 3. маҳин, нозук: **овози мулоим, бо садои мулоим**. 4. форам, созвор, мувофиқ; боди мулоим; ◊ **нишасти мулоими киштии кайҳонӣ** орому оҳиста фурудоии киштии кайҳонӣ; **мулоим кардани гардани шах** гапдаро кардан, аз гарданшахӣ, баровардан; **мулоим шудан** нарм гаштан; паст шудани хашму ғазаби касе; **абрешим барин мулоим шудан** хеле нарм шудан (*дар муомила*).

**МУЛОИМАТ** *а.* ملایمت 1. *кит.* мувофиқат созгорӣ. 2. мулоимӣ, нармӣ; **бо мулоимат** бо нармӣ; оҳиставу оромона.

**МУЛОИМАТӢ** ملایمتی *ниг.* **мулоимат** 2.

**МУЛОИМБАДАН** ملایمبدن он ки аъзои бадани ӯ нарму латиф аст, нозукбадан, нозукандом.

**МУЛОИМГАП** ملایمگپ он ки оҳиста ва нарм ва дуруштӣ накарда гап мезанад, нармгуфтор, нармсухан.

**МУЛОИМГАПӢ** ملایمگپی нармгуфторӣ, нармсуханӣ; хушмуомилагӣ.

**МУЛОИМГУФТОРӢ** ملایمگفتاری *ниг.* **муломгапӣ**.

**МУЛОИМӢ** ملایمی 1. нарми, сустӣ, *муқоб.* **сахтӣ**. 2. ҳалимӣ, хушмуомилагӣ.

**МУЛОИМОНА** ملایمانه бо нармӣ, оромона; ҳалимона.

**МУЛОИМПАШМ** ملایم پشم *ниг.* **маҳинпашм**.

**МУЛОИМСУХАН** ملایمسخن *ниг.* **мулоимгап**.

**МУЛОИМСУХАНӢ** ملایمسخنی *ниг.* **муломгапӣ**.

**МУЛОИМТАБИАТ** ملایم‌طبیعت нармтабиат, беор, хушхулқ.

**МУЛОИМТАБЪ** ملایم‌طبع *ниг*. **мулоимтабиат**.

**МУЛОИМХУНУК** ملایم‌خنک *гуфт*. он ки рафтори хушомадгӯёнаи дилнокаш дорад; дорои кирдорҳои ноҳинҷору ғашовар.

**МУЛОИМХУНУКӢ** ملایم‌خنکی *мансуб ба* **мулоимхунук**; рафтори мулоимхунук: **мулоимхунукӣ кардан**.

**МУЛОИМХУНУКОНА** ملایم‌خنکانه ба монанди мулоимхунук, ба одами мулоимхунук хос: **рафтори мулоимхунукона, табассуми мулоимхунукона**.

**МУЛОИМШАВӢ** ملایم‌شوی *исми амал аз* **мулоим шудан**.

**МУЛОИМШУДА** ملایم‌شده *сифати фъълии замони гузашта аз* мулоим шудан.

**МУЛОҚӢ** *а.* ملاقی *кит.* мулоқоткунанда, вохӯрикунанда, вохӯранда.

**МУЛОҚОТ** *а.* ملاقات вохӯрӣ, ҳамдигарро дидан; рӯ ба рӯ шудан (бо касе): **мулоқот кардан (намудан)** вохӯрӣ кардан, ба дидори ҳамдигар расидан; дучор омада гуфтугӯ кардан.

**МУЛОҚОТГОҲ** ملاقات‌گاه ҷои мулоқот, маҳалли дидорбинӣ, ваъдагоҳ.

**МУЛОТАФАТ//МУЛОТИФАТ** *а.* ملاطفت *кит.* илтифот, шафқат, навозиш.

**МУЛОҲИЗА** *а.* ملاحظه 1. фикр, андеша; фикр дар бораи чизе; **бо мулоҳиза гап задан** фикр карда гап задан, ҳарҷониба санҷида гап задан; **ба мулоҳиза гирифтан** дар бораи чизе фикр кардан, ба назари эътибор гирифтан. 2. хулосаи фикре, ки дар натиҷаи тааммули ҳаматарафаи кор ё чизе пайдо шудааст. 3. ибо ва андеша; **мулоҳиза доштан** *аз чизе* ибо ва андеша доштан аз чизе; **мулоҳиза кардан (намудан)** а) дар бораи чизе фикр кардан; б) ба таҳти мушоҳида гирифтан; в) ибо ва рӯихотир кардан аз касе (аз чизе).

**МУЛОҲИЗАКОР** ملاحظه‌کار боандеша; дурандеш; эҳтиёткор.

**МУЛОҲИЗАКОРӢ** ملاحظه‌کاری боандешагӣ; дурандешӣ; эҳтиёткорӣ.

**МУЛОҲИЗАКОРОНА** ملاحظه‌کارانه андешамандона; дурандешона; эҳтиёткорона.

**МУЛОҲИЗАРОНӢ** ملاحظه‌رانی фикрронӣ, андешаронӣ.

**МУЛТАБАС** *а.* ملتبس *кит.* 1. пӯшидашуда, пӯшида. 2. шубҳанок; дар маънӣ носаҳеҳ, мубҳам ва норавшан.

**МУЛТАФИТ** *а.* ملتفت *кит.* таваҷҷӯҳкунанда, аҳамиятдиҳанда; **мултафит шудан** а) аҳамият додан; б) фаҳмидан, бохабар шудан.

**МУЛТАҶӢ** *а.* ملتجی *кит.* 1. паноҳҷӯянда; паноҳоваранда; **мултаҷӣ шудан** паноҳ ҷустан, паноҳ хостан. 2. илтиҷокунанда, илтимоскунанда, арзкунанда.

**МУЛТИПЛИКАТСИЯ** *лот.* ملتیپلیکتسیه филмбардорӣ аз рӯи сурат ва бозичаҳо.

**МУЛУ** مولو *кит.*, *мус.* нае, ки аз шохи миёнхолӣ месохтанд.

**МУЛУК** *а.* ملوک *ҷ.* **малик**.

**МУЛӮҲ** *а.* ملوه чизи сохтаи ҳамшакл ва ҳамранги чизи дигар, ки барои фиреби назар гузошта мешавад (*ба монанди хӯса*).

**МУЛҲАҚ** *а.* ملحق *кит.* ҳамроҳшуда, пайвастшуда; **мулҳақ шудан** пайвастан, ҳамроҳ шудан.

**МУЛҲАҚОТ** *а.* ملحقات 1. *ҷ.* **мулҳақ**. 2. *таър.* шаҳрҳое, ки аз душман кашида гирифта ба мамлакати худ дохил кардаанд. 3. илова дар охири китоб, замимаи асари асосӣ.

**МУЛҲАМ** I *а.* ملهم *кит.* илҳомгирифта; он ки дар дилаш фикре пайдо мешавад.

**МУЛҲАМ** II *а.* ملحم *кит.* як навъ матои абрешимини нафис.

**МУЛҲИД** *а.* ملحد *кит.* мункири роҳи ҳақ, бедин, бехудо; даҳрӣ; аҳли бидъат.

**МУЛҲИДӢ** ملحدی мулҳид будан; бединӣ; бехудоӣ, даҳригӣ.

**МУЛҲИМ** *а.* ملهم *кит.* илҳомдиҳанда, илҳомбахш.

**МУМ** موم 1. моддаи нарми равғанмонанди аз хонаи занбӯри асал ҳосилшуда ва чизи ҳамхосияти он, ки аз растаниҳо ва аз кон гирифта мешавад. 2. *маҷ.* чизи нарм; **муми сафед** муме, ки аз хонаи занбӯри асал ҳосил мешавад; **муми сиёҳ** муме, ки аз кон гирифта

мешавад; **мум барин мулоим шудан** а) ниҳоят нарм шудан; б) *маҷ.* ба ифоқа омадан; ◊ **мум газида нишастан** хомӯш мондан, сокит нишастан.

**МУМАВВАҲ** *а.* مموّه *кит.* сухани дурӯғе, ки барои ба роҳи хато бурдани мардум мебофанд.

**МУМАЙИЗ** *а.* مميز 1. фарққунандаи неку бад; санҷидакор, эксперт. 2. *кит.* ботамиз, бофаросат, зирак.

**МУМАНДУД** موم‌اندود 1. бо мум пӯшонида, андуда бо мум. 2. муми сафед молидашуда; бо муми сафед пардоз шуда; **коғази мумандуд**, **тахтафарши мумандуд**.

**МУМАҲҲАД** *а.* ممهّد *кит.* 1. паҳн карда, густурдашуда. 2. ба тартиб дароварда, соз кардашуда.

**МУМАҲҲИД** *а.* ممهد *кит.* 1. паҳнкунанда, густуранда. 2. мураттабсозанда; барпокунанда.

**МУМДОР** مومدار дорои мум; дар таркибаш мумдошта: **асали мумдор** асале, ки аз мумҳои занбӯрхона соф карда нашудааст.

**МУМЗАДА** موم‌زده *ниг.* **мумандуд**.

**МУМИД(Д)** *а.* ممد *кит.* мададкунанда, мададгор, ёридиҳанда.

**МУМИЁ** *а.* موميا моддаи сиёҳранги қирмонанди табиӣ, ки дар деворҳои ғорҳои кӯҳ пайдо шуда, дар тиб истифода мешавад; **мумиё кардан** бо дорувории махсус ва бо усули хос хушк кардани ҷасади майит барои дурудароз эмин нигоҳ доштани он.

**МУМИЁӢ** مومیایی 1. *ниг.* **мӯмиё**. 2. ҷасади инсон ва ҳайвонот, ки онро дар қадим ба тарзи махсус бо доруҳо хушконда нигоҳ медоштанд.

**МУМИН** مومين *ниг.* **мумӣ**.

**МУМӢ** مومی *мансуб ба* **мум**; аз мум сохташуда: **шамъи мумӣ**.

**МУМКИН** *а.* ممكن 1. имконпазир, қобили иҷро; **мумкин будан** имконпазир будан. 2. ҷоиз; раво; **мумкин нест** ҷоиз ва раво нест, мамнӯъ аст, манъ аст. 3. аз эҳтимол дур нест, ки… аҷаб не, шояд: **мумкин аст**, **ки…**

**МУМКИНУЛВУҶУД** *а.* ممكن‌الوجود *кит.*, *фалс.* он чи вуҷуд доштанаш имконпазир аст; имконулвуҷуд.

**МУМСИК** *а.* ممسک хасис, гурусначашм; **харҷи мумсик дучанд** (*зарб.*).

**МУМСИКӢ** ممسکی хасисӣ, чашмгуруснагӣ.

**МУМТАД(Д)** *а.* ممتد *кит.* давомнок, тӯлонӣ, дароз, тавил.

**МУМТАНЕЪ** *а.* ممتنع *кит.* 1. манъ кардашуда. 2. номумкин, ғайримумкин, муҳол; **саҳли мумтанеъ** *ниг.* **саҳл**.

**МУМТАНЕЪУЛВУҶУД** *а.* ممتنع‌الوجود *кит.*, *фалс.* он чи ҳастии он муҳол аст.

**МУМТАҲАН** I *а.* ممتحن *кит.* 1. имтиҳон шуда, озмун ва санҷидашуда. 2. дучори сахтӣ ва балогардида, аҳволаш бадшуда.

**МУМТАҲАН** II *а.* ممتهن *кит.* хору залил, беқадру қиматшуда.

**МУМТАҲИН** *а.* ممتحن *кит.* имтиҳонкунанда, озмоянда; **ҳайати мумтаҳин** (ҳайати) имтиҳонгирандагон.

**МУМТОЗ** *а.* ممتاز 1. ҷудо шуда, фарқ карда аз чизе ё касе; интихоб карда, баргузида. 2. имтиёздошта, бартарӣ ва афзалиятдошта; **мумтоз гаштан** а) афзалият пайдо кардан; б) ном баровардан.

**МУМУЛ** مومول *кҳн.* як навъ бемории чашм.

**МУНАББАТ** *а.* منبت *кит.* нақши барҷастаи гулу растаниҳои ба дару девори хонаҳо аз гаҷ сохташуда ва дар чӯб кандакоришуда.

**МУНАББАТКОР** منبت‌کار он ки шуғли ӯ сохтани мунаббат мебошад; **устои мунаббаткор**.

**МУНАББАТКОРӢ** منبت‌کاری шуғли мунаббаткор; ороиш ва нақшу нигори барҷаста; **хонаи мунаббаткорӣ** хонаи бо нақшҳои барҷаста ороёфта.

**МУНАВВАР** *а.* منوّر пурнур, равшан, нуронӣ; **мунаввар гардидан (шудан)** равшан шудан, пурнур гардидан; **мунаввар гардонидан** пурнур сохтан, равшан кардан; **мунаввар кардан (сохтан)** равшан кардан, пурнур гардонидан.

**МУНАВВАРӢ** منوّری *физ.* зичии сатҳи сели афканишот; сели рушноӣ: **воҳиди мунавварӣ**.

**МУНАҒҒАС** *а.* منغّص *кит.* хиратабъ, ғамолуд, андӯҳгин; ◊ **айши** *касеро* **мунағғас кардан** айши касеро талх кардан, ба шодию тараби касе халал расондан.

**МУНАЗЗАМ** *а.* منظّم ба назму тартиб даромада, дорои назму тартиб, мураттаб.

**МУНАЗЗАҲ** *а.* منزّه *кит.* покиза кардашуда; пок, покиза: **муназзаҳ** *аз чизе* пок аз чизе; холӣ ва барӣ аз чизе (*мас., аз саҳву ғалат*); **манзили муназзаҳ** манзили пок ва хушу фараҳбахш.

**МУНАЗЗИМ** *а.* منظّم *нав.* ба назму тартиб дароваранда; танзимгар; **муназзими овоз** танзимгари овоз (*дар радио ва телевизион*).

**МУНАҚҚАҲ** *а.* منقّح *кит.* 1. пок ва тоза кардашуда. 2. ислоҳшуда; тоза аз айбу нуқс ва суханони номарғуб: **шеърест ба ғоят мунаққо ва мунаққаҳ**.

**МУНАҚҚАШ** *а.* منقّش дорои нақшу нигор, наққошишуда, нақшдор: **хонаи мунаққаш.**

**МУНАҚҚИД** *а.* منقّد он ки танқид мекунад, танқидкунанда, интиқод кунанда: **мунаққиди адабӣ** адабиётшиносе, ки ҷиҳатҳои хубу бади асарҳои муосири адабиро таҳлил ва ошкор мекунад, мутахассиси соҳаи танқиди адабӣ.

**МУНАҚҚО** *а.* منقّى//منقّا *кит.* 1. пок ва тоза кардашуда. 2. (мағзи) аз донак ва пӯчоқ тоза кардашуда; **мавизи мунаққо** мавизи донакаш баровардашуда, мавизи бедона кардашуда.

**МУНАҶҶИМ** *а.* منجّم 1. ситорашинос, ки аз рӯи вазъияти ситораҳо пешгӯӣ мекунад, донандаи илми нуҷум, астролог. 2. мутахассиси илмии ҳайат, астрономия, ситорашинос.

**МУНАҶҶИМӢ** منجّمى ихтисос ва шуғли мунаҷҷим; мунаҷҷим будан.

**МУНДАРИС** *а.* مندرس *кит.* кӯҳна, фарсуда (*оид ба либос*); аз байн рафта.

**МУНДАРИҶ** *а.* مندرج дарҷшуда, дохилшуда, гунҷонидашуда.

**МУНДАРИҶА** *а.* مندرجه 1. *кит.* мундариҷ. 2. мазмуни чизи навишташуда, фарогири матлаби дарҷёфта, мӯҳтаво; **мунаввар кардан (сохтан)** равшан кардан, пурнур гардонидан.

**МУНДӢ** مندى кӯзаи сафолии даҳаншикастаи бедаста; **кулол дар мундӣ об мехӯрад** (*мақ.*).

**МУНЗАВӢ** *а.* منزوى *кит.* гӯшанишин, гӯшагир, узлатгир.

**МУНЗАЛ** *а.* منزل *кит.* нозилшуда, аз боло ба поин фиристодашуда (*аз ҷониби Худо*): **ваҳйи мунзал** паём ва илҳоме, ки Худо ба пайғамбарон мефиристод.

**МУНЗАМ(М)** *а.* منضم *кит.* замшуда, пайвастшуда, мулҳақ, пайваст.

**МУНЗАҲИФ** *а.* منزحف 1. дуршаванда аз самти маъқул. 2. *адш.* дуршаванда аз вазни саҳеҳ, ғайрисолим, ғайриҷоиз (*дар бораи рукнҳое, ки дар вазн ҳарфе зиёд ва ё кам воқеъ мешавад*).

**МУНИР** *а.* منير нурпош, равшан, тобон, дурахшон; **бадри мунир** *кит.* а) моҳи пурраи тобон; б) *киноя аз* маҳбубаи зебо; **меҳри мунир** офтоби нурбахш; **моҳи мунир** моҳи тобон.

**МУНИС** مونس *ниг.* **мӯънис**.

**МУНИТСИПАЛИТЕТ** *фр.* منتسيپليتت мақоми худидораи ҳукумати шаҳр ва ноҳия (*дар баъзе мамлакатҳо*).

**МУНИТСИПАЛӢ** منتسيپلى *мансуб ба* **мунитсипалитет**.

**МУНКАР** *а.* منكر 1. инкоршаванда, шинохташаванда. 2. бад, зишт, қабеҳ; номуборак. 3. кори зишт, кори бад: **наҳйи мункар** манъ фармудан аз кори бад. 4. *д.* **Мункар ва Накир** – ду фариштае, ки пас аз марг дар гӯр ба сари мурда ҳозир омада аз ӯ дар бораи гуноҳу савоби дар дунё кардааш бозпурсӣ мекунанд.

**МУНКАСИР** *а.* منكسر *кит.* 1. шикасташаванда, шикананда; **хати мункасир** *кҳн.* хати шикаста. 2. касрнок.

**МУНКАСИФ** *а.* منكسف *кит.* 1. дар кусуф монда, гирифта (*дар бораи Офтоб*). 2. *маҷ.* тира, хира.

**МУНКАШИФ** *а.* منكشف *кит.* 1. кашфшуда; кушодашуда. 2. *маҷ.* ошкоро, фош; возеҳ, равшан.

**МУНКИР** *а.* منكر инкоркунанда, эътирофнакунандаи коре ё касе; **мункир шудан** а) иқрор нашудан, эътироф накардан; б) рад кардан, инкор кардан.

**МУНКИРШАВӢ** منكرشوى *исми амал аз* **мункир шудан**; инкор, рад.

**МУНҚАЗӢ** *а.* منقضى гузашта, тамомшуда, ба охир расида; **мунқазӣ шудан (гардидан)** тамом

шудани мӯҳлати чизе.

**МУНҚАЛИБ** *а.* منقلب *кит.* 1. баргарданда; аз ҳоле ба ҳоле гарданда. 2. вожгуншуда, сарнагуншуда. 3. баръакс, чаппа; **мунқалиб шудан** а) вожгун шудан, чаппа шудан; б) бад шудани вазъият.

**МУНҚАРИЗ** *а.* منقرض *кит.* ба инқироз расида, ба охир расида, азбайнрафта; **мунқариз шудан** нест шудан, аз байн рафтан.

**МУНМУНА** مونمونه *бот.* як навъи гиёҳи ҳамешасабз, ки баргҳои майда дорад.

**МУНОДӢ** *а.* منادی 1. нидокунанда. 2. *таър.* он ки матлаберо бо овози баланд эълон карда, ба мардум мерасонад, ҷорчӣ.

**МУНОДО** *а.* منادا *кит.* нидошуда, эълоншуда; **мунодо шудан** нидо шудан, эълон кардан, ҷар задан. 2. *кҳн.* мухотаб.

**МУНОЗИРА** *а.* مناظره 1. баҳсу ҷидоли ду ё чанд кас барои исботи нуқтаи назари худ оид ба мавзӯъ ё масъалае: **мунозира кардан, мунозираву мубоҳиса** баҳс, кашмакаши даҳонӣ. 2. *адш.* яке аз шаклҳои шеърӣ, ки ба тасвири баҳои як чиз ба чизи дигар (*мас.*, *мунозираи замину осмон, шамъу парвона*) асос ёфтааст.

**МУНОЗИРАВӢ** مناظروی мавриди мунозира қароргиранда; баҳснок, баҳсталаб.

**МУНОЗИРАГАР** مناظره‌گر он ки баҳсу мунозира мекунад, мунозиракунанда, баҳскунанда.

**МУНОҚИЗ** *а.* مناقض *кит.* нақизи ҳам, зидди ҳамдигар.

**МУНОҚИША** *а.* مناقشه низоъ, мухолифат, ҷанҷол бо ҳамдигар (*дар болои чизе, масъалае*): **муноқиша кардан**.

**МУНОСИБ** *а.* مناسب 1. мувофиқ, лоиқ, созгор; **вақти муносиб** дар мавриди мувофиқ; **фурсати муносиб** фурсати мусоид; **ба худаш муносиб** мувофиқи худ; шоистаи худ. 2. сазовор, шоиста: **ҷавоби муносиб; муносиб будан** маъқул будан; мувофиқи мақсад будан; муносиб шуморидан, лоиқ донистан (*чизеро ба касе*); **муносиб шуморидан** дуруст ҳисоб кардан; ба худ раво донистан;

**МУНОСИБАТ** *а.* مناسبت 1. нисбат доштан ба якдигар, вобаста будан аз якдигар; алоқа, робита; **муносибатҳо** вобастагиҳо, маҷмӯи робитаҳо: **муносибатҳои истеҳсолӣ** *(иқт.)*, **муносибатҳои ҷамъиятӣ; муносибатро буридан** тарки алоқа кардан, робитаро буридан; **муносибат канда шудан** робита бурида шудан, қатъ гардидани алоқа; **муносибат доштан** алоқадор (дахлдор) будан. 2. маврид, фурсат; фурсати мувофиқ. 3. муомила, рафтор (*нисбат ба касе, чизе*); **ба муносибате** вобаста ба..., ба сабабе; **ба ин муносибат** аз ин ҷиҳат, бинобар ин.

**МУНОСИБАТДОР** مناسبت‌دار дахлдор, робитадошта, алоқаманд.

**МУНОФИҚ** *а.* منافق он ки зоҳираш дигару ботинаш дигар аст, дурӯя.

**МУНОФИҚӢ** منافقی дурӯягӣ: **мунофиқӣ кардан**.

**МУНОФИҚОНА** منافقانه ба тарзи дурӯягӣ, мунофиқвор.

**МУНОФИРАТ** *а.* منافرت *мус., кит.* номи овоз ва бӯъди нофораму ноҷӯр, диссонанс.

**МУНОҶОТ** *а.* مناجات 1. *д.* тавалло ва зорӣ кардан ба Худо, розу ниёз. 2. *адш.* яке аз унсурҳои асари бадеӣ дар адабиёти классикӣ, ки аз ситоиши Худо ва наъти пайғамбар (с) иборат аст.

**МУНСАЛИК** *а.* منسلک *кит.* 1. дар ришта кашида. 2. дохилшуда, воридшуда ба маслаку тариқате. 3. *мус.* номи як силсила оҳангу сурудҳои машҳури классикӣ.

**МУНСАНӢ** *а.* منثنی *кит.* хамхӯрда, хамида, қатшуда, дутошуда.

**МУНСАРЕҲ** *а.* منسرح *кит.* 1. осон равонашаванда. 2. *маҷ.* осон гуфташаванда. 3. *адш.* номи яке аз баҳрҳои арӯз, ки рукнҳои он «мустафъилун мафъулот» аст.

**МУНСИФ** *а.* منصف *кит.* боинсоф, бовиҷдон, боадолат.

**МУНСИФОНА** منصفانه *кит.* боинсофона, бовиҷдонона, аз рӯи инсофу адолат; беғаразона.

**МУНТАБЕЪ** *а.* منطبع *кит.* 1. он чи дар рӯи чизи дигар нақш мeёбад, нақшёбанда; **мунтабеъ шудан** нақш бастан. 2. ба табъ расида, чопшуда.

**МУНТАЗАМ** *а.* منتظم 1. ба таври муназзам, бонизом, бота́ртиб, мураттаб: **ҳаракати мунтазами нақлиёт**. 2. якзайл, ҳамеша давомкунанда, бардавом, доимӣ.

**МУНТАЗАМАН** *а.* منتظماً *ниг.* **мунтазамона.**

**МУНТАЗАМӢ** منتظمی 1. муназзамӣ, бо тартибу низом будан, мураттабӣ. 2. доимӣ, бардавом будан.

**МУНТАЗАМОНА** منتظمانه 1. ба таври муназзам, ботартибона; мураттабан. 2. доиман, бардавом.

**МУНТАЗИР** منتظر нигарон, чашм ба роҳ; **мунтазир будан** а) интизорӣ кашидан, нигарон будан; б) чашм доштан, умед кардан; **мунтазир доштан** интизор кардан; **мунтазир истодан** нигарон будан, чашм ба роҳ будан; **мунтазир кардан** дар интизорӣ доштан **мунтазир шудан** нигарон шудан, интизор шудан; **мунтазир нишастан** дар интизорӣ будан, нигарон ва чашм дар роҳ будан.

**МУНТАЗИРӢ** منتظری мунтазир будан, нигаронӣ, интизорӣ.

**МУНТАМИС** *а.* منتمس *кит.* маҳвшуда, нестшуда, аз байн рафта; нопадидшуда: **ситораи мунтамис**.

**МУНТАСАБ** *а.* منتصب *кит.* 1. насбшуда, шинондашуда. 2. муайяншуда, таъйиншуда (*ба мансабе*).

**МУНТАСАХ** *а.* منتسخ *кит.* 1. нусхабардорӣ шуда, нусхабардошта. 2. бекоршуда, лағвшуда.

**МУНТАСИБ** *а.* منتسب 1. нисбатдоранда бо касе. 2. хешу табор.

**МУНТАХАБ** *а.* منتخب интихобшуда, баргузида, хоста гирифташуда: **асарҳои мунтахаб**.

**МУНТАХАБОТ** *а.* منتخبات 1. *ҷ.* **мунтахаб.** 2. асарҳои интихобан гирифташудаи ягон шоир ва нависанда ё шоиру нависандагон.

**МУНТАҲАЛ** *а.* منتحل *кит.* ба худ нисбат додашуда (*мас., шеъри дигареро*).

**МУНТАҲИЛ** *а.* منتحل *кит.* ба худ нисбатдиҳанда (*шеъри касеро*).

**МУНТАҲӢ** *а.* منتهی *кит.* 1. *ниг.* **мунтаҳо.** 2. интиҳоёбанда, ба охир расанда, анҷомёбанда.

**МУНТАҲО** *а.* منتهی//منتها 1. ба интиҳо расида, ба поён расида; охир, поён, анҷом. 2. ниҳоят, ҳадди охирин; аз ҳад зиёд, ахиран; оқибат.

**МУНТАҶАБ** *а.* منتجب *кит.* баргузида, интихобшуда, мунтахаб.

**МУНТАШИР** *а.* منتشر 1. нашршуда, интишорёфта, чопшуда. 2. паҳнгардида; **мунташир шудан** паҳн гаштан.

**МУНФАК** *а.* منفک *кит.* 1. аз ҳамдигар ҷудошуда, аз ҳам дуршуда. 2. дур, ҷудо.

**МУНФАИЛ** *а.* منفعل *кит.* шармсор, хиҷолатманд, хиҷил: **мунфаил шудан**.

**МУНФАРИД** *а.* منفرد *кит.* ягона, танҳо; бемисл, беназир.

**МУНФАСИЛ** *а.* منفصل *кит.* ҷудошуда; фосиладор.

**МУНФАСИЛА** *а.* منفصله *муаннаси* **мунфасил; ҳарфҳои мунфасила** *збш.* ҳафт ҳарфи алифбои арабиасоси тоҷикӣ (ادذرزژو), ки байни худ ва аз дигар ҳарфҳои баъд аз худ омада ҷудо навишта мешаванд.

**МУНФАСИХ** *а.* منفسخ *кит.* фасхшуда, бекор (*оид ба оҳду паймон, қарордод*).

**МУНФАҶИР** *а.* منفجر фаворазананда, пошхӯранда; тарканда, инфиҷоршаванда.

**МУНФАҶИРА** *а.* منفجره *муаннаси* **мунфаҷир; моводи мунфаҷира** моддаҳои тарканда.

**МУНХАРИТ** *а.* منخرط *кит.* 1. тарошидашуда, харротишуда. 2. ба ришта кашидашуда. 3. *маҷ.* ба миёни чизе даромада, ҷойгиршуда.

**МУНҲАДИМ** *а.* منهدم вайроншуда, харобшуда; **мунҳадим шудан** вайрон шудан, аз ҳам рехтан(-и бино).

**МУНҲАЗИМ** *а.* منهزم *кит.* шикастхӯрда, мағлуб (*дар ҷанг*); рӯ ба гурез ниҳода, фирорӣ, гуреза (*аз ҷанг*); **мунҳазим шудан** рӯ ба гурез ниҳодан.

**МУНҲАЛ** *а.* منحل *кит.* 1. ҳалшуда (*мас., шакар дар об*). 2. файсалаёфта, яктарафашуда (*оид ба масъалае*): **мунҳал шудан** а) ҳал шудан (-и масъалае); аз байн рафтан (-и ҳизбе).

**МУНҲАНӢ** *а.* منحنی *кит.* хамида, дутошуда; **хати мунҳанӣ** хати хамида ва кач; **пири мунҳанӣ** пири хамидақомат.

**МУНҲАРИФ** *а.* منحرف *кит.* 1. инҳирофёфта, аз роҳи рост баромада, ба роҳи кач рафта. 2. хамида, кач; **мунҳариф шудани мизоҷ** а) аз ҳолати эътидол баромадани мизоҷ; б) *маҷ.*

бемор шудан.

**МУНҲАСИР** *а.* منحصر *кит.* 1. дар инҳисор буда, иҳоташуда, маҳдуд. 2. дар инҳисорот воқеъгашта; **мунҳасир буд...** иборат буд...; **мунҳасир ба фард** ягона, якто; **китоби мунҳасир ба фард** китоби нодир.

**МУНҲАТ(Т)** *а.* منحط *кит.* интиҳоёфта, пастфуромада, пастрафта; паст, поин.

**МУНЧА** *т.* منچه *гуфт.* хӯрдашуда, кундшуда: **каландчаи мунча; қалами мунча** пасмондаи қалам.

**МУНЧОҚ** *т.* منچاق *ниг.* **минчоқ**.

**МУНҶ** I منج *бот.* навъи нахӯди даштӣ аз оилаи лӯбиё.

**МУНҶ** II منج *кит.* занбӯри асал.

**МУНҶАМИД** *а.* منجمد *кит.* басташуда (*мас., хун*); яхбаста (*об ё моеи дигар*); **мунҷамид шудан** а) сахт шудан(-и хун); ях бастан(-и об).

**МУНҶАР** *а.* منجر *кит.* кашидашуда, расида ба чизе, анҷомида бо коре; **мунҷар шудан** анҷомидан, анҷом ёфтан бо коре ё чизе, расидан ба ҷое ё ба ҳолате.

**МУНҶИК** منجک *кит.* занбӯри хурд.

**МУНШАОТ** *а.* منشآت *кит.* навиштаҷоти адабӣ ва мактубӣ, иншоҳо ва таснифоти муншиён; мактубот.

**МУНШИГӢ** *а.* منشیگی 1. дабирӣ, касбу кори муншӣ, котибӣ, мирзоӣ. 2. *таър.* вазифаи котиби девони давлатӣ ё вазорат.

**МУНШӢ** *а.* منشی 1. котиб, дабир, мирзо. 2. *таър.* котиб-коргузори девони давлатӣ ё вазорат.

**МУНЪАДИМ** *а.* منعدم *кит.* маъдум, несту нобудшаванда.

**МУНЪАКИС** *а.* منعکس инъикосёфта, аксёфта: **мунъакис кардан, мунъакис шудан**.

**МУНЪИМ** *а.* منعم *кит.* тавонгар, соҳибнеъмат, бой, давлатманд.

**МУОВАДАТ** معاودت *кит.* бозгашт; бозгашт кардан баргаштан.

**МУОВАНАТ** *а.* معاونت *кит.* ба ҳамдигар кумак кардан; ионат, дастгирӣ, мададгорӣ, ёрмандӣ: **муованат кардан** ёрӣ расондан.

**МУОВИЗА** *а.* معاوضه чизеро ба чизи дигар иваз кардан; ивази чизҳо аз ду тараф, ивази дутарафа: **муовизаи китоб, муовизаи мол; муовиза кардан** чизеро ба чизе иваз кардан.

**МУОВИН** *а.* معاون 1. *кҳн.* ёридиҳанда, ёрирасон. 2. ҷонишин.

**МУОД** *а.* معاد *кит.* бозгардонида, бозпасдода.

**МУОДИЛ** *а.* معادل як чизи ба чизи дигар аз ҳар ҷиҳат баробар, мусовӣ; баробарқимат, баробарвазн, ҳамчанд.

**МУОДИЛА** *а.* معادله *риёз.* баробарии риёзӣ бо як ё якчанд бузургии номаълум, ки фақат дар ҳолатҳои муайяни он бузургиҳо мусовӣ мебошад.

**МУОИНА** معاینه 1. бо чашми худ дидан, аз назар гузаронидан: **муоина кардан**. 2. *тиб.* баррасӣ кардан ва бодиққат аз назар гузаронидани ҳолати бемор барои муайян намудани дарди ӯ: **муоинаи тиббӣ** баррасӣ ва назорати пизишкӣ барои муайян кардани вазъи тандурустии кормандони баъзе соҳаҳо.

**МУОЛИҶ** *а.* معالج *кит., ниг.* **муолиҷакунанда**; табобатӣ, сиҳаткунанда, дармонгар.

**МУОЛИҶА** معالجه дармон, илоҷ кардан (*ба беморӣ*), даво кардан, табобат: **муолиҷа кардан** табобат кардан, сиҳат кардан (*беморро*).

**МУОЛИҶАВӢ** معالجه‌وی *мансуб ба* **муолиҷа**; *марбут ба* **дармон**: **муассисаи муолиҷавӣ**.

**МУОЛИҶАКУНАНДА** معالجه‌کننده пизишке, ки ба муолиҷа кардани беморони бахши муайяни беморхона мувазэаф аст; табиб: **пизишки муолиҷакунанда**.

**МУОЛИҶАНАШАВАНДА** معالجه‌نشونده *ниг.* **муолиҷанопазир**.

**МУОЛИҶАНОПАЗИР** معالجه‌ناپذیر илоҷнопазир, бедармон, табобатнашаванда, дармоннопазир.

**МУОЛИҶАПАЗИР** معالجه‌پذیر *ниг.* **муолиҷашаванда**.

**МУОЛИҶАХОНА** معالجه‌خانه *гуфт.* ҷои муолиҷа, дармонгоҳ, табобатхона: **муолиҷахонаи дарди чашм**.

**МУОЛИҶАШАВАНДА** معالجه‌شونده қобили муолиҷа, қобили дармон, дармонпазир.

**МУОМИЛ** *а.* معامل *кит.* 1. он ки ба хари-

дуфурӯши мол машғул аст, додугирифткунанда, муомилакунанда, харидуфурӯшкунанда. 2. *кӯҳн.* тоҷир, бозаргон.

**МУОМИЛА** *а.* معامله 1. *кит.* муносибати дутарафа, муносибати кории байни ҳам. 2. рафтор нисбат ба каси дигар, рафтори касе дар вақти вохӯрӣ (*сӯҳбат ва г.*) бо касони дигар. 3. харидуфурӯш, додугирифт, робитаи молӣ ва пулӣ; савдо; **муомиларо кандан** қатъи муносибат кардан; **муомила кардан** муносибат кардан; ба кас гапи хуб ё бад задан.

**МУОМИЛАДОР** معامله‌دار он ки бо корҳои тиҷорат, савдо ва молия машғул аст.

**МУОМИЛОТ//МУОМАЛОТ** *а.* معاملات 1. *ҷ.* **муомила//муомала**. 2. муносибатҳои пулӣ, равобити тиҷоратӣ; **муомилоти пул** гардиши пул; **андоз ва муомилот** андоз ва гардиши пул; андоз ва савдо.

**МУОСИР** *а.* معاصر 1. ҳамаср, ҳамқарн, ҳамзамон. 2. ҳозира, кунунӣ: **адабиёти муосири тоҷик**.

**МУОФ** *а.* معاف *кит.* авф шуда, бахшида; **муоф кардан** бахшидан, аз гуноҳи касе гузаштан.

**МУОХИЗА//МУОХИЗАТ** *а.* مؤاخذه//مؤاخذت *кит.* 1. ахз кардан, гирифтан; мусодира кардан. 2. сахтгирӣ, ҷазо, танбеҳ: **муохиза кардан** а) ахз кардан, гирифтан; б) ҷазо додан, танбеҳ кардан.

**МУОҲИД** *а.* معاهد *кит.* аҳдкунанда бо касе, шартномакунанда.

**МУОҲИДА** *а.* معاهده 1. аҳду паймон бастан бо якдигар, аҳдбандӣ бо ҳам. 2. *с.* иттиҳод ва созиши байни давлатҳо, ҳизбҳо, созмонҳо ва гурӯҳҳо дар роҳи ягон мақсад, созишнома, паймон, блок, пакт: **муоҳида бастан** созишнома бастан, шартнома бастан.

**МУОҲИДАБАНДӢ** معاهده‌بندی *исми амал аз* **муоҳида бастан**; паймон бастан, созишнома ба имзо расондан.

**МУОҲИДАНОМА** معاهده‌نامه созиш- нома, шартнома.

**МУОШИҚА** *а.* معاشقه *кит.* ишқварзӣ бо ҳам.

**МУОШИР** *а.* معاشر ҳамдам, ҳамсӯҳбат; ҳамнишин.

**МУОШИРАТ** *а.* معاشرت зистан бо ҳам; муносибат бо ҳам: **одоби муошират** рафтори бат бо ҳам: **одоби муошират** рафтори кас дар ҷамъият ва муносибат бо дигарон.

**МУРАББАЪ** *а.* مربّع 1. ҳар чизи чоргӯша, чизи қаду бараш баробар. 2. чоркунҷаи баробартараф, сатҳи чор тарафаш баробар: **метри мураббаъ**.

**МУРАББИГӢ** مربیگی вазифа ва шуғли мураббӣ; тарбиятгарӣ.

**МУРАББИЯ** *а.* مربیه *муаннаси* **мураббӣ**; зани тарбияткунанда.

**МУРАББӢ** *а.* مربّی 1. тарбиятдиҳанда, парваришдиҳанда, тарбиятгар. 2. *нав.* омӯзондаи ягон навъи варзиш, машқдиҳанда ва роҳбари гурӯҳи варзишгарон, тренер.

**МУРАББО** *а.* مربّا меваи дар шакар пухташуда: **мураббои биҳӣ, мураббои зардолу, мураббои чормағз**.

**МУРАББОПАЗӢ** مربّاپزی пухтани мураббо.

**МУРАВВАҚ** I *а.* مروّق *кит.* соф карда, аз дурду лой ҷудо шуда; **шароби мураввақ** бодаи бедурд, шароби соф.

**МУРАВВАҚ** II مروّق *кит.* (хонаи) равоқдор, гунбаздор.

**МУРАВВЕҲ** *а.* مروح *кит.* роҳатрасонанда; рӯҳафзо.

**МУРАККАБ** *а.* مركّب 1. таркибёфта аз чанд чиз (*ё* ҷузъ), таркибӣ: **калимаи мураккаб** *грам.* калимае, ки бо риояи қоидаҳои калимасозӣ аз ду ё чанд ҷузъ таркиб ёфтааст: **модаркалон, мардикоргирӣ**. 2. печдарпеч; мушкил: **давраи мураккаб ва пур аз зиддият; мураккаб кардан** а) сертаркиб кардан, таркибашро зиёд кардан; б) душвор ва мушкил гардонидан. 3. *кӯҳн.* сиёҳӣ барои хатнависӣ.

**МУРАККАБӢ** مركّبی мураккаб будан; мушкилӣ, душворӣ.

**МУРАККАБНАВИСӢ** مركّب‌نويسی *збш.* ба ҳам пайваст карда навиштани ҳарфҳои арабӣ.

**МУРАККАБОТ** *а.* مركّبات 1. *ҷ.* **мураккаб**. 2. шаклҳои ҳарфҳое, ки дар алифбои арабӣ дар пайвастагӣ бо дигар ҳарфҳо навишта шудаанд; бахши сармашқ, ки тарзи пайваст карда навиштани ҳарфҳои арабиро меомӯзонад, *муқоб.* **муфрадот**.

**МУРАҚҚАЪ** *а.* مرقّع *кит.* 1. аз порчаҳои матоъ-

ҳои гуногун бо ҳам дӯхташуда. 2. ҷомаи аз порчаҳо дӯхташудаи дарвешон, ҷомаи қуроқ.

**МУРАҚҚАЪПӮШ** مرقّع‌پوش *кит.* 1. пӯшандаи ҷомаи қуроқ. 2. *кҳн.* қаландар, дарвеш, сӯфӣ.

**МУРАССАЪ** *а.* مرصّع 1. оросташуда бо сангҳои қиматбаҳо, тиловорӣ бо ҷавоҳирот ороиш додашуда, ҷавоҳирнишон. 2. *адш.* шеъре, ки дар он санъати тарсеъ ба кор бурда шудааст; шеър ё насри фиқраҳояш ба ҳам саҷъдор.

**МУРАССАЪКОРӢ** مرصّع‌کاری нишондани сангҳои қиматбаҳо ба рӯи чизҳои зебу зинатӣ, ҷавоҳирнишонӣ; нигинкорӣ.

**МУРАТТАБ** *а.* مرتّب 1. ба тартиб даровардашуда; **ба таври мураттаб** бо назму тартиб, мураттабан. 2. мунтазам, пайваста, паиҳам: **мураттаб кор кардан**; **мураттаб кардан** ба тартиб даровардан; **мураттаб шудан** ба тартиб даромадан.

**МУРАТТАБАН** *а.* مرتّباً ба таври мураттаб, мунтазаман: **мураттабан кор кардан.**

**МУРАТТИБ** *а.* مرتّب батартибоваранда; тартибдиҳанда: **мураттиби маҷмӯаи мақолаҳо**.

**МУРАТТИБӢ** مرتّبی шуғл ва касби мураттиб, тартибдиҳӣ, ба шаклдарорӣ.

**МУРАФФАҲ** *а.* مرفّه *кит.* осуда, роҳат, ором.

**МУРАФФАҲУЛҲОЛ** *а.* مرفّه‌الحال *кит.* осудаҳол; хушҳол.

**МУРАХХАМ** I *а.* مرخّم 1. *кит.* **думбурида**. 2. *збш.* калимае, ки морфема ё ягон ҷузъи охири он афтода бошад ҳам, маънои шакли пурраашро дода метавонад: **масдари мураххам** (*мас.*, **гузашт** *аз* **гузаштан)**.

**МУРАХХАМ** II *а.* مرخّم *кит.* бо санги рухом фарш кардашуда, мармарфарш. 2. *маҷ.* ороста.

**МУРАХХАС** *а.* مرخّص 1. рухсатшуда, иҷозатдода. 2. озодшуда; **мураххас кардан** а) иҷозат додан, рухсат додан (*ба рафтан*); б) озод кардан, сар додан.

**МУРАХХАСӢ** مرخّصی рухсатӣ; таътил.

**МУРВАТ** مروت *тех.* мехи печдор, ки онро чапу рост тоб дода ба ҷое медароранд ва мебароранд, то чизе баста ё кушода шавад.

**МУРВАТТОБ** مروت‌تاب тобдиҳандаи мурват, винттоб; **калиди мурваттоб**.

**МУРВО** مروا *кит.* дуои хайр, фоли нек; *муқоб.* **мурғво**.

**МУРГУ//МУРГӮ** مرگو *кҳн.* гунҷишк.

**МУРҒ** مرغ 1. номи умумии парандаҳо, паранда, тайр: **мурғи даштӣ//мурғи титав** тазарв**; мурғи қу** як навъ парандаи зебои калони обӣ; **мурғи марҷон** мурғи калонҷуссаи хонагӣ аз ҷинси тазарв, ки дар гулӯ ва бехи нӯлаш гӯшти тоҷмонанди овезон дорад; **мурғи саққо** мурғи дар об шинокунандаи калонҷуссаи минқорбоз, ки дар зери нӯлаш халтаи калони ҳалқум дорад; **мурғи титав** *ниг.* **мурғи даштӣ**. 2. мурғи хонагӣ; мокиён: **мурғи курк** мокиёни аз тухммонда ва барои чӯҷабарорӣ ба тухм зер кардан моил; **мурғи бепар** а) мурғи парканда (*барои гӯшт*); б) *киноя аз* нотавон, оҷиз; ◊ **мурғи Исо (***ё* **Исӣ)** *кит.* шабпарак, хаффош; **мурғи саҳар** булбул; **мурғи ҳаво** мурғи ғайри қафасӣ, парандаи озод; **мурғи ҳумо** парандаи афсонавие, ки гӯё сояааш ба сари ҳар кас афтад, вай хушбахту комрон мешудааст; **соли мурғ** соли даҳум аз силсилаи дувоздаҳгонаи солшумории мучал (*бо номи ҳайвонот*); **мурғи посӯхта барин** ошуфтаву беқарор, сахт ҳаросон; **мурғи дилро куштан** бешавқу ҳавсала шудан; **мурғи давлат ба сари** *касе* **нишастан** соҳибистиқлол шудан, хушбахт шудан; **забони мурғонро мурғон медонанд** *(мақ.)* ҳамҷинсон матлаби якдигарро ба осонӣ мефаҳманд; **пои мурғ чандто? – якто!** барои тасдиқи риёкоронаи дурӯғи каси дигар ё дар мавриди ваъдаи қатъӣ додан барои нигоҳ доштани сирри касе гуфта мешавад.

**МУРҒАК** مرغک 1. *шакли тасғири* **мурғ**; мурғ ва парандаи хурдҷусса. 2. *гуфт.* доначаҳои бадан, ки мисли доначаҳои пӯсти мурғ бошад; **ба бадан (тан) мурғак дамидан** тарсидан, безобита шудан.

**МУРҒБИРЁН** مرغ‌بریان *хӯр.* таомест, ки гӯшти мурғро бирён карда мепазанд.

**МУРҒБОЗ** مرغ‌باز *ниг.* **хурӯсбоз**.

**МУРҒБОЗӢ** مرغ‌بازی *ниг.* **хурӯсбозӣ**.

**МУРҒБОН** مرغ‌بان мурғпарвар, бонигари мурғон.

**МУРҒБОНӢ** مرغ‌بانی нигоҳбонӣ ва парвариши мурғ, мурғпарварӣ.

**МУРҒВО** مرغوا *кит.* дуои бад, фоли бад; *муқоб.* **мурво**.

**МУРҒКАБОБ** مرغ‌کباب кабоби гӯшти мурғ.

**МУРҒОБИВОР** مرغابی‌وار ба мисли мурғобӣ, монанди мурғобӣ: **мурғобивор роҳ рафтан**; **мурғобивор шино кардан**.

**МУРҒОБИПАРВАРӢ** مرغابی‌پروری парваришу нигоҳубини мурғобиҳо барои истеҳсоли гӯшт: **фермаи мурғобипарварӣ**.

**МУРҒОБӢ** مرغابی мурғи хонагии обии аз қоз хурдтар, ки паҳннӯли гарданкӯтоҳи панҷаҳояш пардадор аст.

**МУРҒПАРВАР** مرغ‌پرور он ки бо парвариши мурғон машғул аст, мурғбон.

**МУРҒПАРВАРӢ** مرغ‌پروری соҳаи чорвопарварӣ, ки вазифаи он парваришу нигоҳубини парандаҳо (*аз қабили* мурғ, мурғобӣ, ғоз, мурғи марҷон) барои истеҳсоли гӯшту тухм мебошад: **фермаи мурғпарварӣ**.

**МУРҒФАРЁД** مرغ‌فریاد вақти бонги хурӯс, саҳари барвақт.

**МУРҒХОНА** مرغ‌خانه 1. катаки мурғ, оғили мурғон; ҷои нигоҳдорӣ ва парвариши мурғҳо. 2 корхонаи (фермаи) мурғпарварӣ.

**МУРҒЧӮҶА** مرغ‌چوجه чӯҷаи мурғ, бачаи мурғ.

**МУРҒШӮРБО** مرغ‌شوربا *хӯр.* таоми обакии аз гӯшти мурғ ва сабзавот пухташуда, шӯрбои мурғ.

**МУРДА** مرده *сифати феълии замони гузашта аз* **мурдан.** 1. ҷасади одами фавтида, тани беҷон, наъш; *муқоб.* **зинда**. 2. ҷаноза; маросими дафн; **рузи мурда** рӯзи ҷаноза (**дафн**). 3. хомӯшшуда (*оид ба оташ ё чароғ*); ◊ **муши мурда** бадкирдоре, ки худро дар зоҳир бечора нишон медиҳад; **мурда-мурда** бисёр азобу машаққат кашида, бо азоби зиёд; **мурда барин хобидан** сахт дар хоб будан, масти хоб будан; **мурдаи худро партофтан** (*ба болои касе ё чизе*) барои ба даст овардани чизе (фоидае) хеле шилқин шудан; касеро безор кардан; **мурдаро монда тутхӯрӣ кардан** кори асосиро монда ба корҳои ғайримуҳим машғул шудан; **болои мурда сад чӯб** *(мақ.)* ба болои як мусибат мусибати дигар, ба болои нохушӣ боз нохушии нав.

**МУРДАВОР** مرده‌وار 1. мисли мурда, монанди мурда беҷон. 2. *ниг.* **мурданивор**.

**МУРДАДИЛ** مرده‌دل *ниг.* **дилмурда**.

**МУРДАДИЛӢ** مرده‌دلی *маҷ.* 1. дилмурдагӣ, афсурдадилӣ, камҳавсалагӣ. 2. рӯҳафтодагӣ, ноумедӣ.

**МУРДАКАШ** مرده‌کش кашондани ҷасади фавтида.

**МУРДАКАШӢ** مرده‌کشی кашонидани мурдаҳо; **мошини мурдакашӣ** мошин барои кашонидани мурда.

**МУРДАМОНАНД** مرده‌مانند мисли мурда, беҳаракат.

**МУРДАН** مردن 1. вафот кардан, фавтидан, қазо кардан; **ба мурдан расидан** ба марг наздик шудан; хеле бемору бемадор шудан. 2. хомӯш шудан (*дар бораи оташ, чароғ*); ◊ **пеши поят мурам!** дар мавриди аз касе бо зорӣ ва тавалло чизе ё коре хостан мегӯянд.

**МУРДАНИВОР** مرده‌نیوار ба мурдан наздик; то ҳадди охир: **мурданивор задан; мурданивор зӯр задан** (**кор кардан**); **мурданивор тарсидан** сахт тарсидан; **мурданивор хӯрок хӯрдан** бисёр хӯрдан, пурхӯрӣ кардан.

**МУРДАНӢ** مردنی 1. *сифати феълии замони оянда аз* **мурдан**; фавтидан хостан. 2. *таҳқ. гуфт.* искит, палид, хасис.

**МУРДАОСО** مرده‌آسا ба мисли мурда, шабеҳи мурда, ба сони мурда.

**МУРДАРЕГ//МУРДАРИГ** مرده‌ریگ *кҳн.* 1. он чи аз мурда ба ворисонаш мондааст, мерос. 2. чизи бар абас рафта, гумшуда.

**МУРДАСӮЗӢ** مرده‌سوزی мурдаро сӯхтан; ҷасади мурдаро дар кӯраи махсус сӯзонда хокистар кардан ( *дар оини буддоиҳо*).

**МУРДАХОНА** مرده‌خانه 1. хонае, ки дар он касе мурдааст. 2. хонаи нигоҳ доштани ҷасадҳои мурда, сардхона.

**МУРДАХӮР** مرده‌خور *ниг.* **лошахӯр**.

**МУРДАШӮ(Й)** مرده‌شو(ی) он ки мурдаро мешӯяд, покшӯй, ғассол.

**МУРДАШӮӢ** مرده‌شویی касбу кори мурдашӯ; покшӯӣ, ғассолӣ.

**МУРДОБ** مرداب толоб, истахри оби истода.

**МУРДОД** مرداد номи моҳи панҷуми соли шамсӣ (*мутобиқи асад*), ки ба 22 июл – 21 август

рост меояд.

**МУРДОР** مردار 1. ҷасади мурдаи бӯйгирифтаи ҳайвон; ҳайвони худмурда. 2. чизи нопок, чизи ифлос. 3. *гуфт.* палид, ҳаромӣ.

**МУРДОРӢ** مرداری 1. чизҳои чиркину ифлос. 2. палидӣ, бадкирдорӣ, ҳаромигарӣ.

**МУРДОРОНА** مردارانه ба мисли мурдор, палидона, нопокона.

**МУРИД** *а.* مرید 1. иродатманд, хоҳон, толиб. 2. *д.* пайравикунанда, пайрав; он ки байат мекунад (*мас., бо шайх, пир, эшон*); **мурид будан** пайрав будан; **мурид гирифтан** ба муридӣ қабул кардан; **мурид шудан** пайрав ва шогирди шайх ё эшон шудан; байат намудан бо шайх, эшон *ва г.*

**МУРИДӢ** مریدی *д. мансуб ба* **мурид**; мурид будан.

**МУРИС** *а.* مورث 1. меросгузоранда. 2. сабабшаванда, сабабгор, боис.

**МУРОАТ** *а.* مراعت *шакли дигари* **муроот**.

**МУРОД** *а.* مراد 1. чизи иродашуда, чизи хосташуда; мақсад; талаб, хоҳиш. 2. хоҳиш, орзу: **муроди** *касеро* **баровардан** касеро ба мақсад расондан; **мурод ҳосил шудан** мақсад ба даст омадан, хоҳиш иҷро шудан; **ба мурод расидан** ба матлаби худ ноил шудан, ба мақсади худ расидан.

**МУРОДБАХШ** مرادبخش расонанда ба мақсад, ба матлаб расонанда.

**МУРОДИФ** *а.* مرادف *збш.* ду ё чанд калимаи аз ҷиҳати таркиби овозӣ гуногун, ки як маъно ё маъноҳои ба ҳам наздикро ифода мекунанд (*мас.*, калима *ва* вожа).

**МУРОҚИБ** *а.* مراقب *кит.* муроқибаткунанда, нигаҳбон, мувозиб; назораткунанда.

**МУРОҚИБАТ//МУРОҚАБАТ** *а.* مراقبت мушоҳида: **муроқабат кардан (намудан).** 2. бо зикри Худо аз тааллуқоти дунё дур будан; нигоҳ доштани қалб аз бадиҳо.

**МУРОМУРӢ** مرامری бисёр мурдани одамон аз офате (*мас., вабо*, *тоун*…), мурии; **муромурии ҳайвонот** муриши ҳайвонот.

**МУРООТ** *а.* مراعات 1. риояи якдигар, поси хотири ҳамдигар нигоҳ доштан. 2. таваҷҷӯҳ, диққат; лутфу марҳамат, ҳурмат; **муроот кардан** а) поси хотир кардан; ҳурмат кардан; б) марҳамат кардан, бо лутф чизеро пешниҳод кардан.

**МУРООТУННАЗИР** *а.* مراعات‌النظیر *адш.* аз санъатҳои бадеии маънавӣ, ки дар як ҷо овардани чанд калимаи маънан ба ҳам муносибатдор (*риояи таносуби сухан*)-ро талаб мекунад.

**МУРОСИЛА** *а.* مراسله ба ҳам мактубнависӣ, мукотиба.

**МУРОСИЛОТ** مراسلات 1. *ҷ.* **муросила**. 2. *нав.* мактубҳо, номаҳо.

**МУРОСО** *а.* مراسا *гуфт.*, *ниг.* **мувосо**; **муросо кардан** созиш ва мувофиқат кардан бо касе.

**МУРОСОГАР** مراساگر *ниг.* **муросокор**.

**МУРОСОКОР** مراساکار созишгар, мувофиқаткунанда бо касе ё бо чизе.

**МУРОСОКОРӢ** مراساکاری созишкорӣ, муросокор будан.

**МУРОСОКОРОНА** مراساکارانه муносибати созишкорона, бо муросо (амал кардан).

**МУРОФИА//МУРОФАА** *а.* مرافعه муҳокимаи даъво ва додхоҳӣ дар маҳкамаи судӣ: **мурофиаи судӣ**; **мурофиа барпо кардан** кори судиро муҳокима кардан; дар муҳокимаи даъво ва додхоҳӣ саволу ҷавоб кардан.

**МУРОФИАХОНА** مرافعه‌خانه 1. маҳалли мурофиа. 2. *таър.* қозихона, ки дар он ҷо мурофиа барпо мешуд.

**МУРОФИҚАТ** *а.* مرافقت *кит.* 1. ба ҳам рафиқ шудан, дӯст гаштан. 2. рафоқат, мулотифат.

**МУРОҲИҚ** *а.* مراهق *кит.* писари наздик ба синни балоғат, наврас.

**МУРОҶИАТ** *а.* مراجعت 1. ба касе ё марҷае рӯй овардан барои коре ё бо саволе. 2. *кит.* гашта омадан; бозгашт: **муроҷиат кардан (намудан)** руҷӯъ кардан, рӯй овардан ба касе барои коре.

**МУРОҶИАТКУНАНДА** مراجعت‌کننده он ки барои коре ба касе рӯй меорад.

**МУРОҶИАТНОМА** مراجعت‌نامه номае, ки ба воситаи он ба мардум муроҷиат мекунанд: **муроҷиатномаи маҷлис, муроҷиатнома қабул кардан**.

**МУРСАЛ** *а.* مرسل *кит.* 1. фиристода, расул. 2. пайғамбари соҳибкитоб; **мурсал доштан** ирсол кардан, фиристодан.

**МУРСАЛА** *а.* مرسله *кит.* 1. *муаннаси* **мурсал**. 2. гарданбанди дароз аз сангҳои қиматбаҳо, марворид *ва г.*

**МУРСИЛ** *а.* مرسل *кит.* ирсолдоранда, фиристонда, фиристонанда.

**МУРТАД** *а.* مرتد *д.* аз дин баргашта, аз дин рӯгардонида; **муртад шудан** аз дин баргаштан.

**МУРТАДӢ** مرتدی *мансуб ба* **муртад**; муртад будан; аз дин баргашта.

**МУРТАЗО** *а.* مرتضی *кит.* 1. розишуда; қаноатмандшуда; хурсандшуда. 2. лақаби домоди Муҳаммади пайғамбар(с) Алӣ ибни Абутолиб (р).

**МУРТАКИБ** *а.* مرتکب *кит.* он ки ба коре сар кардааст; иқдомкунанда ба коре (*бад ё нек*); **муртакиби гуноҳ шудан** сабабгори гуноҳ шудан; гуноҳ кардан.

**МУРТАФЕЪ** *а.* مرتفع 1. баланд бардошташуда, баланд. 2. аз миён бардошташаванда, рафъшаванда; **муртафеъ шудан** а) баланд шудан; б) бартараф шудан.

**МУРТАҶЕЪ** *а.* مرتجع 1. *кит.* бозгарданда, бозгашткунанда, иртиҷоӣ. 2. *с.* тарафдор ва иштироккунандаи ҷараёни сиёсие, ки барои муҳофизат ва мустаҳкам кардани сохти кӯҳнаи ҷамъиятӣ мубориза мебарад ва душмани ашадии пешрафти ҷомеа мебошад.

**МУРТОЗ** *а.* مرتاض *кит.* риёзаткаш, риёзаткашида; **аҳли муртоз** риёзаткашон; зоҳидони риёзаткаш.

**МУРУВВАТ** *а.***1** مروّت . ҷавонмардӣ, ҳимматбаландӣ; лутфу эҳсон. 2. адолат, инсоф; мурувват кардан а) лутфу эҳсон намудан; б) аз рӯи инсоф амал кардан.

**МУРУР** *а.* مرور *гузаштан, гузариш; бо мурури замон бо гузаштани вақт; бо сипарӣ шудани замоне; роҳи мурур гузаргоҳ, ҷои гузар; мурур кардан гузаштан.*

**МУРУРГОҲ** مرورگاه гузаргоҳ, ҷои убур.

**МУРӮД** مرود *бот.* мевае аз ҷинси нок, ки аз он хурдтар буда, навъҳои гуногун дорад.

**МУРЧ** مرچ тухми сиёҳчаранги аз мош калонтар ва тунду хушбӯи як растании ҷанубӣ аст, ки кӯфта ба таом мепошанд; филфил: ◊ **мурч хӯрдан** фиреб хӯрдан; **мурч хӯрондан** фиреб додан.

**МУРЧДОН** مرچدان зарфи хурди махсусест, ки ба он мурчи кӯфта андохта ба рӯи дастархон мегузоранд.

**МУРШИД** *а.* مرشید 1. *д.* роҳнамо, пир, шайх. 2. тарбиятгар ва роҳбари сӯфиён (*дар тасаввуф*).

**МУСАББЕҲ** *а.* مسبح *кит.* тасбеҳгардонанда, зикргӯянда.

**МУСАББИБ** مسبّب *кит.* он ки ба коре ё чизе сабаб мешавад, сабабгор, боис.

**МУСАВВАДА** *а.* مسوّده сиёҳнависи асар ё умуман таълифот, ки баъдан покнавис карда мешавад; **мусаввада кардан** сиёҳнавис кардан.

**МУСАВВАР** *а.* مصوّر тасвирдор; бо расму суратҳо ороишёфта; суратдор: **маҷаллаи мусаввар, китоби мусаввар**.

**МУСАВВАРА** مصوّره 1. *муаннаси* **мусаввар**. 2. тасвир, сурат, расм.

**МУСАВВИБ** *а.* مصوّب *кит.* тасвибкунанда.

**МУСАВВИР** *а.* مصوّر рассом, сураткаш.

**МУСАВВИТ** *а.* مصوّت *кит., ниг.* **садонок**.

**МУСАВӢ** *а.* موسوی 1. *д. мансуб ба* **Мӯсо** (*пайғамбари яҳудиён*); аз они Мӯсо: **асои мусавӣ**. 2. *д.* пайрави дини Мӯсо; яҳудӣ.

**МУСАДДАД** *а.* مسدّد *кит.* 1. саддшуда, бастешуда, маҳкам, устувор; **садди мусаддад** банди мустаҳкам. 2. маҳкам, қавӣ; рост, дуруст; **раъйи мусаддад** фикри дуруст.

**МУСАДДАС** *а.* مسدّس 1. шашгӯша; шашпаҳлу. 2. *адш.* яке аз шаклҳои шеърӣ, ки ҳар як банди он аз шаш мисраъ иборат буда, панҷ мисраи аввал ҳамқофия ва мисраи охирини (шашуми) ҳамаи бандҳо бо якдигар ҳамқофия мебошанд.

**МУСАДДИҚ** *а.* مصدّق *кит.* тасдиқкунанда, ҳақ ҳисобкунанда.

**МУСАЙҚАЛ** *а.* مصیقل сайқалдода, сайқалдор; ҷилодода, соф.

**МУСАЛЛАМ** *а.* مسلم 1. *кит.* таслимшуда, тандода, тобеъшуда. 2. *кит.* эмин, сиҳату саломат. 3. яқин, муайян, муқаррар, бешубҳа, бе чуну чаро; **мусаллам аст**, **ки**… а) яқин аст, ки…; б) бе шакку шубҳа, бегумон.

**МУСАЛЛАМАН** *а.* مسلماً яқинан; бешубҳа, бешак.

**МУСАЛЛАС** *а.* مثلث 1. *кит.* секунҷа, сегӯша. 2. ҳар чизи мураккаб аз се чиз ё сохташуда аз ҷузъ (*мас.*, *хушбӯии сегона, ки аз мушк, уд ва анбар ва мисли инҳо* иборат аст). 3. навъе аз шароб, ки баъди соф карда ҷӯшонидани шираи ангур, сеяки он боқӣ мемондааст **мусалласи шаръӣ** майи ба ин тариқ тайёр кардашуда. 4. *адш.* шакли шеърӣ, ки ҳар як банди он аз ду мисраи ҳамқофия иборат буда, мисраи охирини сеюми ҳамаи бандҳо ҳамқофия мебошад.

**МУСАЛЛАСОТ** *а.* مثلثات *ҷ.* **мусаллас;** *ҳанд., кҳн.* тригонометрия.

**МУСАЛЛАТ** *а.* مسلّط *кит.* ғолибшуда, тасаллутёфта: **мусаллат шудан** касе ё мамлакатеро ба итоати худ ё ба зери фармонбарии худ даровардан.

**МУСАЛЛАҲ** *а.* مسلّح силоҳдор, аслиҳадор, яроқдор: **дастаи мусаллаҳ, қувваи мусаллаҳ, мусаллаҳ будан ба** *чизе* а) бо силоҳи ҷангӣ муҷаҳҳаз будан; б) бо чизе таъмин будан; ба чизе соҳиб будан. **мусаллаҳ гардонидан** бо силоҳи ҷангӣ муҷаҳҳаз намудан; **мусаллаҳ кардан (намудан)** аслиҳадор кардан, яроқнок намудан; **мусаллаҳ шудан (гаштан)** бо силоҳи ҷангӣ муҷаҳҳаз шудан; яроқнок шудан; аслиҳа гирифтан.

**МУСАЛЛАҲОНА** مسلّحانه дар ҳолати аслиҳадорӣ: **ҳуҷуми мусаллаҳона**.

**МУСАЛЛО** *а.* مصلّی//مصلا *кит. д.* 1. ҷойнамоз, саҷҷода. 2. ҷои намозхонии умумӣ, намозгоҳи умум.

**МУСАЛМОН** *а.* مسلمان *ниг.* **мусулмон**.

**МУСАЛМОНӢ** مسلمانی *ниг.* **мусулмонӣ**.

**МУСАЛСАЛ** *а.* مسلسل 1. силсилабанд; бо ҳам пайваст. 2. пайдарпай, пайваста: **кӯҳҳои мусалсал**. 3. силоҳи оташфишон, пулемёт.

**МУСАММАМ** *а.* مصمم *кит.* тасмимёфта, қарори қатъӣ ёфта; **мусаммам кардан** ба қарори қатъӣ омадан.

**МУСАММАН** I *а.* مثمن *кит.* 1. ҳаштгӯша, ҳашткунҷа, ҳаштпаҳлу. 2. *адш.* дар арӯз вазни ҳаштрукна, ки ҳар мисраъ аз чаҳор рукн ва ҳар як байти он шеър аз ҳашт рукн иборат аст; агар ба порчаҳои тараннумӣ тақсим кунанд, ҳар мисраъ дар тӯлу арз як хел хонда мешавад. 3. *адш.* яке аз шаклҳои шеърӣ, ки ҳар як банд аз ҳафт мисраи ҳамқофия иборат буда, мисраи охирини (ҳаштуми) ҳама бандҳо ҳамқофия мебошанд.

**МУСАММАН** II *а.* مثمّن *кит.* фарбеҳшуда, равғангирифта.

**МУСАММАР** *а.* مسمّر *кит.* бо мисмор (мех) парчин карда.

**МУСАММАТ** *а.* مسمط *кит.* 1. ба ришта кашидашуда (*оид ба марворид ва г.*). 2. *адш.* шеъри ишқию фалсафӣ, ки аз бандҳои ҷудогона иборат буда, мисраъҳои ҳар банд ба ғайр аз мисраи охирӣ ҳамқофия мебошанд ва мисраи охири бандҳо қофияи ягона доранд; бандҳо аз се то даҳ мисраъ шуда метавонанд.

**МУСАММО** *а.* مسمّی//مسمّا *кит.* исм додашуда, номида, ном ниҳода; **мусаммо ба**… ба номи…

**МУСАММОТ** *а.* مسمّات *ниг.* **мусаммо** (*нисбат ба ҷинси занона*).

**МУСАННАФ** مصنف *кит.* таснифшуда, таълифшуда; китоб, асар.

**МУСАННИФ** *а.* مصنف муаллиф, таълифкунанда, таснифгар.

**МУСАННИФӢ** مصنفی муаллифӣ, соҳиби тасниф будан.

**МУСАТТАҲ** *а.* مسطح ҳамвору тахтшуда, пастиву баландиҳояш баробар карда; ҳамвор: **роҳи мусаттаҳ**; **мусаттаҳ кардан** ҳамвор кардан.

**МУСАФФО** *а.* مصفا 1. соф, тоза, беғубор: **оби мусаффо**. 2. равшан, дурахшон: **осмони мусаффо**; **мусаффо шудан** соф шудан, тоза гаштан, тасфия ёфтан.

**МУСАХХАР** *а.* مسخر тасхиршуда, мағлубшуда, мутеъшуда, ба тасарруф даромада; фармонбаршуда; **мусаххар гаштан (шудан)** тобеъ гаштан, ба итоат даромадан; **мусаххар кардан** ишғол кардан, гирифтан, ба тасарруфи

худ даровардан.

**МУСАҲҲАФ** *а.* مصحف *кит.* тағйирёфта дар натиҷаи хато навишта шудан ё ғалат хонда шудан, тасҳифёфта, таҳрифшуда.

**МУСАҲҲАҲ** *а.* مصحح *кит.* тасҳеҳшуда, ғалатгиришуда: **нусхаи мусаҳҳаҳи рисола**.

**МУСАҲҲЕҲ** *а.* مصحح он ки ғалатҳои навиштаеро дуруст мекунад, тасҳеҳкунанда, ғалатгир.

**МУСАҲҲЕҲӢ** *а.* مصححی шуғл ва кори мусаҳҳеҳ; ғалатгирӣ.

**МУСАҶҶАЪ** *а.* مسجع *кит.* бо саҷъ навишташуда, саҷънок, қофиядор: **насри мусаҷҷаъ**.

**МУСБАТ** *а.* مثبت 1. *кит.* исботшуда, тасдиқ шуда. 2. хуб, нек, маъқул, мақбул, *муқоб.* **манфӣ**: **ҷавоби мусбат; таъсири мусбат**' таъсири хуб; **натиҷаи мусбат** натиҷаи ғайриманфӣ (хуб); **қаҳрамони мусбат** қаҳрамони дорои сифатҳои нек, қаҳрамони эҷобӣ. 3. *риёз.* бузургие, ки бо аломати + аст ва аз сифр боло қимат дорад: **адади мусбат**. 4. *физ.* навъи ҷараёни барқ, ки ҳиссачаҳои моддии онро протон ё позитрон меноманд.

**МУСИБАТ** *а.* مصیبت 1. азоб, сахтӣ, ранҷ. 2. бадбахтӣ, фалокат; **мусибат дидан (кашидан)** азоб дидан.

**МУСИБАТДИДА** مصیبت‌دیده он ки мусибате ба сари ӯ омадааст.

**МУСИБАТЗАДА** مصیبت‌زده 1. *ниг.* **мусибатдида**. 2. он ки ба бадбахтӣ дучор шудааст; бадбахт.

**МУСИБАТКАДА** مصیبت‌کده хонае, ки дар он бадбахтӣ рӯй додааст; хонае, ки ба сабаби даргузашти наздикони соҳибонаш мотам дорад, мотамкада.

**МУСИБАТНОК** مصیبت‌ناک пурмусибат, пур аз ранҷу андӯҳ.

**МУСИБАТНОМА** مصیبت‌نامه навиштае, ки дар он азобу бадбахтие баён ёфтааст, баёни ранҷу андӯҳ.

**МУСИҚАВӢ** موسیقه‌وی *мансуб ба* **мусиқӣ**.

**МУСИҚИДОН** موسیقی‌دان *ниг.* **мусиқишинос**.

**МУСИҚИДОНӢ** موسیقی‌دانی *ниг.* **мусиқишиносӣ**.

**МУСИҚИДӮСТ** موسیقی‌دوست дӯстдори санъати мусиқӣ.

**МУСИҚИНАВОЗ** موسیقی‌نواز он ки оҳанги мусиқӣ менавозад, мутриб, навозанда.

**МУСИҚИНАВОЗӢ** موسیقی‌نوازی оҳанги мусиқӣ навохтан.

**МУСИҚИФАҲМ** موسیقی‌فهم он ки қобилияти дарки нозукиҳои мусиқиро дорад, мусиқидон.

**МУСИҚИШИНОС** موسیقی‌شناس мутахассиси санъати мусиқӣ.

**МУСИҚИШИНОСӢ** موسیقی‌شناسی яке аз шохаҳои илм оид ба санъат, ки таърих ва назарияи мусиқӣ ва фарҳанги мусиқии халқро меомӯзад.

**МУСИҚӢ** موسیقی 1. санъати нафисае, ки дар он ҳиссиёт, таассурот ва ғояҳо ба воситаи оҳанг ва садоҳои мавзуни мутташаккил ифода меёбанд; **асбобҳои мусиқӣ, созҳои мусиқӣ** навозандагӣ (*аз қабили* дутор, дойра, рубоб); **мусиқии камеравӣ** асари мусиқии созӣ ва овозие, ки барои ҳайати камшумори навозандагону сарояндагон ва барои доираи маҳдуди шунавандагон тасниф шудааст. 2. умуман санъати навозандагӣ ва сурудхонӣ. 3. оҳанг, лаҳн.

**МУСИҚОР** موسیقار 1. номи мурғи афсонавӣ. 2. номи сози нафасии қадимии мусиқист, ки гӯё тақлидан ба он мурғ офарида шудааст.

**МУСИН(Н)** *а.* مسن *кит.* куҳансол, солхӯрда; пир.

**МУСИР** *а.* موسر *кит.* бой, давлатманд.

**МУСИР(Р)** *а.* مصر *кит.* исроркунанда; он ки дар коре истодагарӣ мекунад, исрофкор.

**МУСИЧА** موسیچه *зоол.* парандае монанди қумрӣ ва аз ҷинси фохта; ◊ **мусичаи бегуноҳ** шахси содаи беозор.

**МУСКАТ** *а.* مسکت номи навъҳои ангури мушкбӯ, ки аз шарбати онҳо шароб тайёр мекунанд.

**МУСЛА** *а.* مثله *кҳн.* буридани гӯшу бинӣ ҳамчун ҷазо барои ибрати дигарон.

**МУСЛЕҲ** *а.* مصلح *кит.* 1. ба сулҳу салоҳ оранда, ба созиш оранда. 2. накӯкор, хайрхоҳ.

**МУСЛИМ** *а.* مسلم мусулмон.

**МУСЛИМА** *а.* مسلمه *муаннаси* **муслим**; мусул-

монзан.

**МУСКИР** *а.* مسکر *кит.* масткунанда, кайфу нашъаовар.

**МУСКИТ** *а.* مسکت *кит.* сокиткунанда, хомӯшкунанда: **ҷавоби мускит** ҷавоби ба сукут водоркунанда.

**МУСМИР** *а.* مثمر *кит.* 1. мевадиҳанда, бордиҳанда, мевадор. 2. самарадиҳанда, самарбахш; натиҷадиҳанда, маҳсулнок.

**МУСНАД** *а.* مسند *кит.* 1. он чи ба он чизеро такя кунондаанд; он чи ба он такя кардан мумкин аст. 2. он ки ба ӯ паноҳ бурда шавад. 3. *кҳн.*, *грам.* хабари ҷумла.

**МӮСО** *а.* موسی *кит.* 1. устура, поку(*-и сартарошӣ*). 2. номи пайғамбари қавми яҳуд.

**МУСОБИҚА** *а.* مسابقه як тарзи фаъолият ва чорабинӣ, ки иштироккунандагони он барои пешӣ гирифтан ва бартарӣ ҷустан аз якдигар кӯшиш мекунанд; **мусобиқаи варзишӣ** қувваозмоӣ дар варзиш барои сабқат гирифтан, пеш гузаштан аз ҳамдигар; **мусобиқа бастан** пешакӣ муайян кардани шарти шароити мусобиқа бо тарафи мусобиқакунанда; **мусобиқа кардан** дар мусобиқа иштирок кардан; **мусобиқаро бурдан** дар мусобиқа ғолиб омадан.

**МУСОБИҚАКУНАНДА** مسابقه‌کننده он ки мусобиқа мекунад.

**МУСОВИЯТ** مساویت баробарӣ, айнан баробар будан.

**МУСОВОТ** *а.* مساوات *кит.* мусовӣ будан, баробарӣ.

**МУСОВӢ** مساوی 1. баробар, муодил. 2. *варз.* холҳои баробар гирифтани мусобиқакунандагон, баробархолӣ, бена-тиҷагии бозии варзишӣ; **мусовӣ будан** *риёз.* а) баробар будани ҳисоби масъала ё супорише; б) *варз.* соҳиби холҳои баробар будани мусобиқакунандагон; бе натиҷа (*голибу маглуб муайян нашуда*) тамом шудани бозӣ.

**МУСОДИМ** *а.* مصادم *кит.* бархурдкунанда, тасодумкунанда; **мусодим шудан** ба дигаре бархӯрд кардан, садама рӯй додан.

**МУСОДИМА** *а.* مصادمه ба ҳамдигар сахт бархӯрдан, ба якдигар садама задан.

**МУСОДИРА//МУСОДАРА(Т)** *а.* مصادره//مصادرت молу мулки касеро ба тариқи ҷазо ё ҷарима забт кардани давлат; **мусодира кардан** молу мулки касеро забт кардани давлат; **мусодира гардидан (шудан)** забт ва давлатӣ карда шудани (*молу мулки касе*); **ба мусодира кашидан (расондан)** забт ва давлатӣ кардан.

**МУСОДИРАВӢ** مصادروی *мансуб ба* **мусодира**; мавриди мусодира қароргиранда.

**МУСОИД** *а.* مساعد 1. мувофиқ, муносиб; созгор. 2. ёрирасон, ёридиҳанда: **иқлими мусоид**; **фурсати мусоид**, **шароити мусоид**.

**МУСОИДАТ** *а.* مساعدت 1. ёрӣ, ионат. 2. созгорӣ, мувофиқат.

**МУСОЛИМАТ//МУСОЛАМАТ** مسالمت сулҳҷӯӣ; сулҳ, оштӣ.

**МУСОЛИМАТОМЕЗ** مسالمت‌آمیز сулҳҷӯёна, сулҳхоҳона; **ҳамзистии мусолиматомез** ҳамзистии осоишта, дар сулҳу осоиш зистан.

**МУСОЛИҲА** *а.* مسالحه 1. бо ҳам дар ҳолати сулҳ будан, оштӣ кардан. 2. сулҳ, оштӣ; созиш: **мусолиҳаи миллӣ**.

**МУСОМАРА** *а.* مسامره *кит.* бо ҳам шабгузаронӣ бо сӯҳбат; ҷамъомади дӯстон барои сӯҳбат.

**МУСОМАҲА//МУСОМИҲА** *а.* مسامحه *кит.* коре ё чизеро саҳл пиндошта ба он аҳамият надодан, кореро осон пиндоштан; саҳлгирӣ, саҳлангорӣ.

**МУСОФАҲА** *а.* مصافحه *кит.* даст дода вохӯрӣ кардан, дасти ҳамдигарро фишурдан вақти мулоқот, дастфишорӣ.

**МУСОФИР** *а.* مسافر 1. аз шаҳре, мамлакате..., раванда ба дигар шаҳре, мамлакате... сафаркунанда. 2. он ки бо қатора, ҳавопаймо ва дигар воситаҳои нақлиёт сафар мекунад; савори воситаи нақлиёт: **мусофир кашондан** бурдану овардани сафаркунандагон, ба ҷое саворонро ба манзил расондан. 3. аз ҷои дигар омада; аз шаҳр ё ҷои дигар кӯчида омада, ғайритаҳҷоӣ, ғариб.

**МУСОФИРАТ** *а.* مسافرت 1. сафар; сайру гашт: **дар тӯли мусофират**. 2. ғарибӣ, ғурбат, дурӣ аз ватан; дар мусофират умр ба сар бурдан дур аз ватан зистан.

**МУСОФИРБАР** مسافربر *ниг.* **мусофиркаш**.

**МУСОФИРБАРӢ** مسافربری *ниг.* **мусофиркашӣ**.

**МУСОФИРГИРӢ** مسافرگیری гирифтан ва савор кардани мусофирон.

**МУСОФИРӢ** مسافری *мансуб ба* **мусофир**; мусофир будан; дар сафари диёри дур будан; ғарибӣ; **хоки мусофирӣ** кишвари бегона; ғарибӣ.

**МУСОФИРКАШ** مسافرکش нақлиёте, ки мусофир мекашонад; **қатораи мусофиркаш**.

**МУСОФИРКАШОНӢ** مسافرکشانی ба воситаи нақлиёт кашондани мусофирон.

**МУСОФИРХОК** مسافرخاک *гуфт.* он ки дар мусофират фавтидааст.

**МУСОФИРХОНА** مسافرخانه *кҳн.* ҷои қарор гирифтани мусофирон, меҳмонхона барои мусофирон; корвонсарой.

**МУСОҲАМАТ** *а.* مساهمت *кит.* саҳмдорӣ; шарикӣ, анбозӣ.

**МУСОҲИБ** *а.* مصاحب 1. мусоҳибакунанда; ҳамсӯҳбат. 2. ҳамдам, ёр, **мусоҳиб будан** ҳамсӯҳбат будан; **мусоҳиб гаштан (шудан)** ҳамсӯҳбат шудан, сӯҳбат доштан бо касе.

**МУСОҲИБА** *а.* مصاحبه сӯҳбат бо ҳам, ҳамсӯҳбатӣ; **мусоҳиба кардан** сӯҳбат кардан. 2. гуфтугӯ, саволу ҷавоб бо шахсони расмӣ; **мусоҳибаи матбуотӣ** гуфтугӯи шахсони расмӣ бо намояндагони матбуот (*мухбирон, рӯзноманигорон ва г.*).

**МУСОҲИБӢ** *а.* مصاحبی мусоҳиб будан; ҳамсӯҳбатӣ.

**МУСОҲИЛА** *а.* مساهله 1. *кит.* нармӣ, мулоиматӣ, сустӣ. 2. саҳлгирӣ; бепарвоӣ, бедиққатӣ, саҳлангорӣ: **мусоҳила кардан**.

**МУСОҲИЛАКОР** مساهله‌کار бепарво нисбат ба кор, бедиққат; саҳлангор, саҳлгир.

**МУСОҲИЛАКОРӢ** مساهله‌کاری бепарвоӣ, бедиққатӣ; саҳлангорӣ, саҳлгирӣ.

**МУСОҲИЛАКОРОНА** مساهله‌کارانه бепарвоёна, бедиққатона; саҳлгирона, саҳлангорона.

**МУСОҲИМ** *а.* مساهم *кит.* саҳмдор, саҳим, ҳиссадор; шарик, анбоз.

**МУСРЕЪ** *а.* مسرع *кит.* 1. шитобкунанда, таъҷилкунанда . 2. пайки тезрав, қосиди тезрафта.

**МУСРИФ** *а.* مسرف исрофкор, бадхарҷ.

**МУССОН** *фр.* مسان *ҷугр.* боди вобаста ба мавсим тағйирёбанда, ки зимистон аз хушкӣ ба баҳр ва тобистон аз баҳр ба хушкӣ мевазад, бодҳои мавсимӣ.

**МУСТ** مست *кит.* гила, шикоят.

**МУСТА** I مسته *кҳн.* як порча гӯшт, ки ба парандаи шикорӣ медиҳанд; тӯъма.

**МУСТА** II مسته *кит.* ғам, андӯҳ.

**МУСТАБИД** *а.* مستبد 1. истибдодкунанда, худраъй, худсар. 2. *кҳн.* ҳукмрони золим, ҳокими мутлақ.

**МУСТАБИДӢ** مستبدی истибдод; зулм.

**МУСТАБИДОНА** مستبدانه худсарона, ба истибдод асосёфта; ба зулм асосёфта.

**МУСТАВӢ** *а.* مستوی *кит.* 1. тахт, ҳамвор. 2. *маҷ.* росту дуруст, мустақим; **хати муставӣ** а) хати хоно; б) *риёз.* хати рост. 3. баробар, мусовӣ.

**МУСТАВЛӢ** *а.* مستولی *кит.* истилокунанда, истилогар, забткунанда.

**МУСТАВФӢ** I *а.* مستوفی *таър.* сардори аҳли девон, ки аз муҳосибон ҳисоб мегирифт; ҳисобдор, сарҳисобдор.

**МУСТАВФӢ** II *а.* مستوفی *кит.* басанда, кофӣ.

**МУСТАҒАЛ** *а.* مستغل *кит.* замини кишти ғалла; замине, ки ҳосили хуби ғалла медиҳад.

**МУСТАҒНӢ** *а.* مستغنی 1. беэҳтиёҷ, бениёз. 2. сарватманд, давлатманд, доро: **мустағнӣ будан**.

**МУСТАҒРИҚ** *а.* مستغرق 1. ғарқшуда, ғӯтаваршуда фурӯрафта дар об. 2. *маҷ.* сахт саргарми чизе (коре) шуда: **мустағриқ шудан**.

**МУСТАДИР** *а.* مستدر *кит.* 1. даврзананда, гарданда. 2. доиравӣ, мудаввар, доирашакл, гирда, гирд.

**МУСТАДОМ** مستدام давомнок, доимӣ, ҳамеша.

**МУСТАЗОД** *а.* مستزاد 1. зиёд карда, афзун шуда. 2. *адш.* шакли шеърӣ, ки дар поёни ҳар мисраъ як фиқра ё ниммисраи ҳамвазн илова мегардад.

**МУСТАЗҲАР** *а.* مستظهر *кит.* он ки аз ӯ ёрӣ

мехоҳанд; шахси дилпур, ки аз ӯ ёрӣ хоста шудааст.

**МУСТАЗҲИР** *а.* مستظهر *кит.* ёриталабанда аз касе; дилпуршуда, умедвор аз касе, чизе.

**МУСТАИД(Д)** *а.* مستعد 1. боистеъдод, соҳиби истеъдод. 2. омода, тайёр, ҳозир (*ба иҷрои коре*).

**МУСТАИН** *а.* مستعين *кит.* ионатхоҳ, ёриталаб.

**МУСТАКБИР** *а.* مستکبر *кит.* мутакаббир, бо-такаббур, мағрур.

**МУСТАКБИРӢ** مستکبری мутакаббирӣ, бо-такаббурӣ, мағрурӣ.

**МУСТАҚАР(Р)** *а.* مستقر 1. қароргоҳ, ҷои иқомати доимӣ, маскан. 2. *кит.* марказ, пой-тахти мамлакат.

**МУСТАҚБАЛ** *а.* مستقبل *кит.* 1. оянда. 2. *грам.* замони оянда.

**МУСТАҚИЛ** *а.* مستقل 1. соҳибистиқлол, мух-тор, соҳибихтиёр, ба сари худ корбаранда: **давлати мустақил**. 2. алоҳида, ҷудогона; **фикри мустақил** фикри бевоситаи худ; **мустақил (шудан)** истиқлолият ба даст овар-дан, соҳибихтиёр шудан.

**МУСТАҚИЛАН** *а.* مستقلاً ба таври мустақил, мустақилона.

**МУСТАҚИЛИЯТ** *а.* مستقليت *ниг.* **мустақилӣ**.

**МУСТАҚИЛИЯТӢ** *а.* مستقليتی *ниг.* **мустақилӣ**.

**МУСТАҚИЛӢ** مستقلی мустақил будан, соҳибихтиёр будан; вобаста набудан, озод будан: **мустақилии сиёсӣ**.

**МУСТАҚИЛМАЪНО** مستقلمعنا : **калимаи мустақилмаъно** *збш.* калимаест, ки новобаста ба мавриди истеъмол маънои луғавӣ дорад, калимаи маънодор.

**МУСТАҚИЛОНА** مستقلانه ба сари худ, мустақилан, бе вобастагии каси дигар; **кори мустақилона** коре, ки бо қувваи худ, бе ёрӣ ва иштироки каси дигар иҷро мекунанд; **зин-дагии мустақилона** зиндагии бе ёрии дига-рон, зиндагии ба сари худ; **мустақилона кор кардан** бе кумак ва иштироки дигарон (ба сари худ) кор кардан.

**МУСТАҚИЛШАВӢ** مستقلشوی *исми амал аз* **мустақил шудан**; соҳибихтиёр шудан.

**МУСТАҚИМ** *а.* مستقیم 1. рост; *муқоб.* **каҷ**. 2. иқоматкунанда, бошанда; **мустақим шудан** *кит.* муқими ҷое шудан, ҷой гирифтан дар маҳалле. 3. дуруст, саҳеҳ; **мустақим будани мизоҷ** мӯътадил ва солим будани мизоҷ (та-биат). 4. устувор, қоим, побарҷо; **бар аҳду паймони худ мустақим будан** дар аҳду пай-мони сахт истодан, ба ваъдаву қавли худ ва-фо кардан.

**МУСТАҚИМАН** *а.* مستقیماً 1. рост, ба таври рост, бе ҳеҷ каҷукилебӣ. 2. бевосита.

**МУСТАҚИМОНА** مستقیمانه *ниг.* **мустақиман**.

**МУСТАҚИР(Р)** مستقر *кит.* 1. *ниг.* **мустақар(р)**. 2. ҷойгиршуда. 3. устувор, мустаҳкам.

**МУСТАЛАҲ//МУСТАЛЕҲ** *а.* مصطلح *кит.* 1. ҳамчун истилоҳ кор фармудашуда. 2. ҳамчун ибораи маҷозӣ ва рехта мавриди истеъмол-дошта.

**МУСТАЛАҲОТ//МУСТАЛЕҲОТ** *а.* مصطلحات *кит.* 1. *ҷ.* **мусталаҳ**. 2. *збш.* маҷмӯи ибораҳои рехта ва маҷозӣ; истилоҳот.

**МУСТАМАНД** *а.* مستمند 1. ғамгин, андӯҳгин. 2. мӯҳтоҷ, ҳоҷатманд, бечора. 3. *маҷ.* ошиқ, ги-рифтор.

**МУСТАМАНДӢ** مستمندی 1. ғамгинӣ, андӯх-гинӣ. 2. бечорагӣ, бенавоӣ, мӯҳтоҷӣ.

**МУСТАМИР(Р)** *а.* مستمر *кит.* 1. доимӣ, усту-вор, пойдор; давомдор, бардавом; **мустамир будан** *бар чизе* давом додан кореро, идома додан чизеро. 2. муқаррарӣ, маъмул, роиҷ.

**МУСТАМЛИКА** *а.* مستملکه мулк ва мамлакати зӯран ба итоат даровардашуда, мамлакати тасарруфшуда аз тарафи давлати дигар.

**МУСТАМЛИКАВӢ** مستملکوی *мансуб ба* **мус-тамлика**; *ниг.* **мустамликадорӣ**.

**МУСТАМЛИКАДОР** مستملکه‌دار давлате, ки дорои мустамлика аст, давлати со-ҳибмустамлика.

**МУСТАМЛИКАДОРӢ** مستملکه‌داری мамлакати дигареро забт ва тобеъ гардонидани мамла-кате: **сиёсати мустамликадорӣ** сиёсати давлатҳое, ки барои зӯран ба итоати худ да-ровардани мамлакати камқуввату сусттараққӣ равона карда шудааст.

**МУСТАНАД** *а.* مستند ба санад(ҳо) асосёфта,

асоснок, далелдошта.

**МУСТАНИР** *а.* مستنير *кит.* 1. нурҷӯянда, рӯшноиҷӯянда; **ситораи мустанир** ситорае, ки худ нур надошта аз ситораҳои дигар нур мегирад (*мисли Моҳ*). 2. равшан, тобон.

**МУСТАНШИҚ** *а.* مستنشق *кит.* он ки об, ҳаво ё доруеро ба бинӣ мекашад, бӯянда.

**МУСТАОН** *а.* مستعان 1. он ки аз ӯ ионат металабанд, он ки аз ӯ ёрӣ мепурсанд. 2. ионатрасон, (*сифати Худо*).

**МУСТАОР** *а.* مستعار 1. ориятӣ, ба орият гирифташуда. 2. ба маънои маҷозӣ истеъмолшуда; **номи мустаор** номи сохтае, ки муаллиф ба ҷои номи худу номи хонаводагӣ ба кор мебарад.

**МУСТАРАД** *а.* مسترد *кит.* рад карда, пас гардонда; **мустарад кардан** баргардонидан, пас гардонда додан, истирдод кардан.

**МУСТАРЕҲ** *а.* مسترح роҳаткунанда, осуда, фориғбол.

**МУСТАРОҲ** *а.* مستراح 1. *кит.* ҷои осоиш ва роҳат. 2. *маҷ.* ҷои қазои ҳоҷат, ҳоҷатхона, обрез.

**МУСТАСМАР** *а.* مستثمر истиморшаванда.

**МУСТАСМИР** *а.* مستثمر истисморкунанда, азхудкунандаи самараи меҳнати дигарон.

**МУСТАСНО** *а.* مستثنی//مستثنا истисношуда; берун аз қоидаи муқаррарӣ.

**МУСТАТИЛ** *а.* مستطيل 1. *кит.* дароз, тӯлонӣ. 2. *риёз.* шакли чоркунҷаи дарозрӯя.

**МУСТАТОБ** *а.* مستطاب *кит.* пок, покиза.

**МУСТАФО** *а.* مصطفی *кит.* 1. соф карда. 2. баргузида. 3. *д.* яке аз номҳои Муҳаммади пайғамбар (с).

**МУСТАФОД** مستفاد *кит.* 1. фоида гирифта, истифодашуда. 2. *маҷ.* маълумшуда; мафҳум, маълум: **мустафод гаштан (шудан)** маълум гаштан, мафҳум шудан, фаҳмида шудан.

**МУСТАҲАБ(Б)** *а.* مستحب *кит.* 1. дӯст доштошуда. 2. некӯ, писандида. 3. *д.* ибодате, ки ба ҷо оварданаш савобият дошта, аммо тарк карданаш гуноҳ набошад.

**МУСТАҲИҚ(Қ)//МУСТАҲАҚ(Қ)** *а.* مستحق 1. лоиқ, сазовор; **мустаҳиқ шудан** сазовор гаштан. 2. мӯҳтоҷ, эҳтиёҷманд.

**МУСТАҲКАМ** *а.* مستحکم 1. устувор, қалъаи мустаҳкам, маҳкам. 2. пойдор, қавӣ: **иродаи мустаҳкам, мустаҳкам гардонидан** пойдор сохтан; **мустаҳкам кардан (намудан)** устувор гардонидан; пойдор кардан; **мустаҳкам шудан** устувор гаштан; сахт пойдор шудан.

**МУСТАҲКАМӢ** مستحکمی устуворӣ, маҳкамӣ; пойдорӣ.

**МУСТАҲКАМКУНАНДА** مستحکم‌کننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **мустаҳкам кардан;** тақвият бахшида.

**МУСТАҲКАМКУНӢ** مستحکم‌کنی *исми амал аз* **мустаҳкам кардан;** тақвият бахшидан.

**МУСТАҲКАМШАВӢ** مستحکم‌شوی *исми амал аз* **мустаҳкам шудан**; тақвият ёфтан.

**МУСТАҶИР** مستجير *кит.* паноҳталаб, паноҳҷӯ, зинҳорхоҳ.

**МУСТАҶОБ** *а.* مستجاب *д.* иҷобатшуда, қабулшуда (*дуо аз тарафи Худо*).

**МУСТАШОР** *а.* مستشار он ки аз ӯ машварат ва маслиҳат мепурсанд; соҳибмашварат, маслиҳатдиҳанда, мушовир, маслиҳатдеҳ.

**МУСТАШРИҚ** *а.* مستشرق *кит., ниг.* **шарқшинос,** ховаршинос.

**МУСТАЪМАЛ** *а.* مستعمل 1. истеъмолшаванда, ба кор бурдашаванда. 2. истифодашуда, ба кор рафта; кӯҳна, фарсуда: **ашёи мустаъмал**.

**МУСТАЪРИБ** *а.* مستعرب *кит.* 1. арабгашта; арабишуда. 2. ба арабҳо тақлидкунанда, арабтарош.

**МУСТАЪСАЛ** *а.* مستأصل *кит.* 1. аз бех кандашуда, решаканда. 2. аз асл дур кардашуда; бадбахт, парешонҳол.

**МУСТАЪФӢ** *а.* مستعفی 1. *кит.* талаби авфкунанда, бахшишхоҳанда. 2. ба истеъфо баромада (*аз кору вазифа*).

**МУСУЛМОН** *а.* مسلمان пайрави дини ислом; **мусулмон шудан** ба дини Ислом даромадан, ба дини Ислом эътиқод пайдо кардан.

**МУСУЛМОНӢ** مسلمانی 1. мусулмон будан; исломият. 2. *мансуб ба* **Ислом**; амал кардан аз рӯи дини Ислом; **никоҳи мусулмонӣ** никоҳи шаръӣ.

**МУСУЛМОНОБОД** مسلمان‌آباد мулки бинокардаи мусулмонҳо; ҷои ободи мусулмонӣ.

**МУСҲАФ** *а.* مصحف *кит.* 1. варақаҳои саҳифабанд кардашуда; китоб. 2. *д.* Қуръон.

**МУСҲИЛ** *а.* مسهل *тиб.* исҳоловар, дарунрон: **доруи мусҳил**.

**МУТААДДИД** *а.* متعدد *кит.* 1. сершумор, серадад, бисёр. 2. мухталиф, гуногун.

**МУТААДДӢ** *а.* متعدی 1. таҷовузкор, ситамгар. 2. *кҳн., грам.* феъли гузаранда.

**МУТААҚҚИД** *а.* متعقد *кит.* аҳду паймон басташуда бо ҳам, мунъақидшуда.

**МУТААЛЛИҚ** *а.* متعلق 1. тааллуқдор, дахлдор; мансуб, марбут; **мутааллиқ будан** мансуб будани чизе ба касе; моликияти касе будани чизе. 2. хеш, хешу табор.

**МУТААЛЛИҚӢ** متعلقی мутааллиқ будан, таалluқ доштан ба касе ё ба чизе; мансуб будани чизе ба касе.

**МУТААЛЛИҚОТ** *а.* متعلقات 1. *ҷ.* **мутааллиқ**. 2. чизҳои ба касе ё ба чизе тааллуқдошта.

**МУТААЛЛИМ** I *а.* متألم *кит.* аламзада; дарднок; андӯҳгин: **мутааллим шудан**.

**МУТААЛЛИМ** II *а.* متعلم *кит.* таълимгиранда, талаба, донишомӯз.

**МУТААССИБ** *а.* متعصب он ки дилбастаи коре (чизе) буда, онро сахт ҳимоя мекунад; аз ҳад зиёд сахт муқайяд ба одатҳои миллӣ ва динӣ, ба таассуби динӣ додашуда.

**МУТААССИБӢ** متعصبی мутаассиб будан, таассуб доштан.

**МУТААССИБОНА** متعصبانه аз рӯи таассуб; аз рӯи таассуб амалкунанда.

**МУТААССИР** *а.* متأثر 1. таъсир гирифта, дар таҳти чизе қароргирифта. 2. андӯҳгин, хафа; **мутаассир кардан** а) ба таъсири худ гирифтан; б) андӯҳгин кардан, ғамгин кардан; **мутаассир шудан** а) дар таҳти таъсири чизе мондан; б) аз чизе андӯҳгин шудан.

**МУТААССИРШАВӢ** متأثرشوی *исми амал аз* **мутаассир шудан**; таъсирпазирӣ, ба осонӣ таҳти таъсир қарор гирифтан.

**МУТААССИФ** *а.* متأسف афсӯскунанда, таассуфкунанда, дареғхӯранда.

**МУТААССИФАН** *а.* متأسفاً *ниг.* **мутаассифона**.

**МУТААССИФОНА** متأسفانه ҷои афсӯс аст, ки..., мутаассуф, бо таассуф.

**МУТААФФИН** *а.* متعفن *кит.* бадбӯй, бӯйгирифта, гандида.

**МУТААХХИР** *а.* متأخر дар охир оянда, пасоянда; насли оянда.

**МУТААҲҲИД** *а.* متعهد *кит.* он ки иҷрои кореро ба ӯҳда гирифтааст, ӯҳдадор.

**МУТААҲҲИЛ** *а.* متأهل *кит.* он ки аҳлу аёл дорад, оиладор, зану фарзанддор.

**МУТААҶҶИБ** *а.* متعجب дар тааҷҷубмонда, тааҷҷубкарда, ҳайрон.

**МУТААҶҶИБОНА** متعجبانه дар ҳолати тааҷҷуб, ба тарзи тааҷҷубовар, бо тааҷҷуб.

**МУТАБАССИМ** *а.* متبسم *кит.* табассумкунанда, хандон

**МУТАВАЗЗО** *а.* متوضا *кит.* ҷои вузӯгирӣ (*дар назди масҷид*); таҳоратхона.

**МУТАВВАКИЛ** *а.* متوکل *кит.* таваккулкунанда, умедвор, умедбаста (*хусусан ба Худо*).

**МУТАВАҚҚЕЪ** *а.* متوقع *кит.* таваққӯъкунанда, чашмдоранда; умедвор.

**МУТАВАҚҚИФ** *а.* متوقف *кит.* тавақкуфкарда, дар як ҷо истода, дарангкарда.

**МУТАВАЛЛИД** *а.* متولد таваллудёфта, зоидашуда: **мутаваллид шудан** таваллуд ёфтан, зоида шудан.

**МУТАВАЛЛӢ** *а.* متولی *таър.* мутасаддии корҳои хоҷагии масҷиду мадрасаҳо, ки даромади вақфҳоро тақсим мекард.

**МУТАВАРРЕЪ** *а.* متورع *кит.* парҳезгор, порсо.

**МУТАВАССИТ** *а.* متوسط 1. дар васат (миёна) воқеъшуда. 2. миёна, миёнаи ду чиз; *маҷ.* на хубу на бад.

**МУТАВАТТИН** *а.* متوطن ватангирифта, сокин, муқим; **мутаваттин шудан** ватан ихтиёр кардан; дар ҷое муқим шудан.

**МУТАВАФФО** *а.* متوفّی//متوفّا *кит.* вафотёфта, фавтида, марҳум.

**МУТАВАҲҲИМ** *а.* متوهّم *кит.* ваҳмгирифта, тарсон, ҳаросон.

**МУТАВАҶҶЕҲ** *а.* متوجّه 1. таваҷҷӯҳкунанда, диққаткунанда; рӯоварда (*ба чизе*). 2. равоншуда, озим; **мутаваҷҷеҳ шудан** а) диққат додан, аҳамият додан; б) равон шудан, озими ҷое шудан.

**МУТАВОЗЕОНА** متواضعانه бо тавозӯъ, бо фурӯтанӣ, хоксорона.

**МУТАВОЗЕЪ** *а.* متواضع тавозӯъкунанда, хоксор, фурӯтан.

**МУТАВОЗИЯН** *а.* متوازياً баробаран, дар ҳолати баробарӣ, баробарравӣ.

**МУТАВОЗӢ** *а.* متوازى 1. баробарраванда, баробари якдигар. 2. *риёз.* ду хатти рост, ки агар чӣ қадар дароз набошанд, ба якдигар намерасанд, мувозӣ; **мутавозӣ будан** баробар воқеъ шудан.

**МУТАВОЛИЯН** *а.* متوالياً *кит.* пайи ҳам, ба тарзи пай дар пай, муттасилан.

**МУТАВОЛӢ** *а.* متوالى *кит.* паёпай, пайи ҳам, пайдарпай.

**МУТАВОРӢ** *а.* متوارى *кит.* 1. пинҳоншуда. 2. пинҳоншаванда; он чӣ бо чизе пӯшонда шудааст: **мутаворӣ будан** пинҳон будан.

**МУТАВОТИР** متواتر *кит.* 1. пайи ҳам оянда. 2. пай дар пай, паси ҳам. 3. паҳншуда, интишорёфта; **мутавотир шудан** пайи ҳам нақл шудани хабаре аз тарафи ровиён.

**МУТАҒАЙИР** *а.* متغير *кит.* 1. тағйирёбанда, дигаргуншаванда; тағйирёфта, дигаргуншуда. 2. *кит., маҷ.* хафа, андӯҳгин, ғамгин. 3. *кит., маҷ.* хашмгин, асабонӣ; **мутағайир шудан** а) тағйир ёфтан, дигаргун шудан; б) *маҷ.* хашмгин шудан, асабӣ шудан.

**МУТАҒАЛЛИБ** *а.* متغلب *кит.* ғалабакунанда; бо зӯрӣ ба дастдароваранда; зӯровар.

**МУТАҒОИР** *а.* متغاير *кит.* он ки ё он чи бо дигаре ихтилоф дорад; мухталиф.

**МУТАДАЙИН** *а.* متدين *кит.* диндор, бодиёнат, боимон.

**МУТАДОВИЛ** متداول *кит.* маъмул, расмшуда; роиҷ, мустаъмал: **ибороти ғайри мутадовил** ибораҳои ғайри истеъмол.

**МУТАЗАККИР** *а.* متذكّر тазаккур- кунанда, ба ёд оваранда, ба хотир расонанда: **мутазаккир шудан** ёдовар шудан, ба хотири касе расондан.

**МУТАЗАЛЗИЛ** *а.* متزلزل *кит.* ҷунбанда, ларзон.

**МУТАЗОД(Д)** *а.* متضاد 1. *кит.* ба ҳам зид, мухолифи ҳамдигар; зид. 2. *збш.* калимаҳое, ки маънои ба ҳам зид доранд, зидмаъноҳо антонимҳо: калон-хурд; дароз-кӯтоҳ; сафедсиёҳ.

**МУТАКАББИР** *а.* متكبر калонгир, мағрур, худбин.

**МУТАКАББИРӢ** متكبرى калонгирӣ, мағрурӣ; такаббуру ғурур доштан.

**МУТАКАББИРОНА** متكبرانه калон- гирона, мағрурона, бо кибру ғурур.

**МУТАКАЛЛИМ** *а.* متكلم *кит.* 1. такаллумкунанда, сухангӯянда, гапзананда. 2. суханоро, сухандон. 3. *кҳн., грам.* феъли тасрифии шахси якум (*танҳо ва ҷамъ*).

**МУТАКАФФИЛ** *а.* متكفل кафилшаванда, ба кафолат гиранда, зомин. 2. ба ӯҳда гиранда, ӯҳдадоршаванда, ӯҳдадор.

**МУТАҚАДДИМ** *а.* متقدم пешгузашта, пешина; насли гузашта, *муқоб.* **мутааххир**; **таҷрибаи мутаққаддимон** таҷрибаи пешгузаштагон.

**МУТАҚҚАЛЛИБ** *а.* متقلب *кит.* 1. аз як паҳлӯ ба паҳлӯи дигар баргарданда дар ҷойгоҳ; дигаргуншаванда; нопойдор, бесубот. 2. он ки ба нафъи худ ва ба зарари дигар кор мекунад, нодурусткор, фиребгар.

**МУТАҚҚАЛЛИД** متقلد *кит.* 1. он ки қилода, шамшер *ва г.* ба худ овехтааст. 2. *маҷ.* ба зимма гирандаи коре ё чизе, ӯҳдадоршаванда, ӯҳдадор.

**МУТАҚОБИЛ** *а.* متقابل дар муқобили якдигар, рӯ ба рӯи ҳамдигар; **таъсири мутақобил** таъсиргузаронӣ ба ҳамдигар; **чараёни мутақобил** ҷараёни ба ҳам зид.

**МУТАҚОРИБ** *а.* متقارب 1. *кит.* наздикшаванда; ба ҳам наздик; наздик ва баробар бо ҳамдигар. 2. *адш.* номи яке аз баҳрҳои нуздаҳгонаи арӯз, ки вазни солими ҳар мисраи он аз чаҳор «фаулун» иборат аст.

**МУТАЛАВВИН** *а.* متلون *кит.* 1. ранг ба ранг, бо лавнҳои гуногун, гуногунранг. 2. *маҷ.* он ки дар ақидаи худ ноустувор аст, пайваста тағйири ақида мекунад. 3. *адш.* шеъре, ки ба

ду вазн ё зиёда аз он хонда мешавад.

**МУТАЛЛО** *а.* مطلا *кит.* зарандуд, зароби ҳалкарда: **муталло кардан** тилло давондан, зар андудан.

**МУТАЛЛОШӢ** *а.* متلاشی *кит.* 1. пароканда, пош-пош, аз ҳам пошидашуда. 2. парешонҳол, мушавваш.

**МУТАМАВВИЛ** متموّل *кит.* молдор, бой, тавонгар, доро.

**МУТАМАДДИН** *а.* متمدّن дорои тамаддуни хоси ягон дарачаи ҷамъиятиву сиёсӣ, маданиятнок, соҳибмаданият.

**МУТАМАККИН** *а.* متمكّن *кит.* 1. маконгиранда, ҷойгиранда. 2. сокин, муҳим, истиқоматкунанда. 3. дорои молу мукнат; тавоно, қодир.

**МУТАМАЛЛИҚ** *а.* متملّق *кит.* тамаллуқкор, хушомадгӯй, чоплус.

**МУТАМАЛЛИҚОНА** متملّقانه тамал- луқкорона, хушомадгӯёна, чоплусона.

**МУТАМАННӢ** *а.* متمنّى *кит.* таманнокунанда, орзукунанда.

**МУТАМАННО** *а.* متمنّى//متمنّا *кит.* таманно карда, таманношуда; чизи орзушуда; орзу, хоҳиш.

**МУТАМАРКАЗ** *а.* متمركز дар як марказ ҷамъшуда; **мутамарказ кардан** мутамарказонидан; дар як ҷо ҷамъ кардан; **мутамарказ шудан** дар атрофи як марказ гирд оварда шудан; ба як марказ тобеъ шудан.

**МУТАМАРКАЗОНИДАН** متمركزانيدن дар атрофи як марказ гирд овардан (*мас., муассисаҳоеро*); ба як марказ тобеъ гардонидан.

**МУТАМОДӢ** *а.* متمادى *кит.* давомнок, бардавом, тӯлонӣ, дароз: **солҳои мутамодӣ**.

**МУТАМОИЛ** *а.* متمايل *кит.* 1. майлкунанда; моилшуда. 2. он ки ба чизе рағбат дорад.

**МУТАНАББЕҲ** *а.* متنبّه *кит.* 1. бедоршаванда (*аз хоб*); бедор. 2. хабардор; огоҳ, ҳушёр.

**МУТАНАББӢ** *а.* متنبّى *кит.* марде, ки иддои пайғамбарӣ мекунад, муддаии нубувват.

**МУТАНАВВЕЪ** *а.* متنوّع *кит.* навъ ба навъ, дорои навъҳои гуногун; гуногун.

**МУТАНАККИР** *а.* متنكّر *кит.* он ки барои шинохта намудани қиёфаи зоҳирӣ ва либоси худро дигар кардааст; ношинос.

**МУТАНАФФИР** *а.* متنفّر нафраткунанда, он ки аз чизе нафрат ва кароҳат дорад; безор.

**МУТАНАФФИС** *а.* متنفّس *кит.* нафаскашанда,

ҷондор, зинда.

**МУТАНОСИБ** *а.* متناسب дорои таносуб; соз ва муносиб воқеъшуда, хушоянд.

**МУТАНОСИБАН** متناسباً аз рӯи таносуб; мувофиқан.

**МУТАНОСИБӢ** متناسبى мутаносиб будан; дорои таносуб будан.

**МУТАНОҲӢ** *а.* متناهى *кит.* 1. ба ниҳоят расанда, ба охир расанда. 2. он чи поён ва интиҳо дорад; маҳдуд.

**МУТАНТ** *лот.* موتنت *биол.* организме, ки дар натиҷаи тағйирёбии ирсӣ ба вуҷуд омадааст.

**МУТАНТАН** *а.* مطنطن ботантана, пуртантана, дабдабанок.

**МУТАОЛ** *а.* متعال *д.* олӣ, воло, баланддараҷа (*сифати Худо*).

**МУТАОРИФ** *а.* متعارف *кит.* урфу расмшуда, маъмул; мустаъмал.

**МУТАРАДДИД** *а.* متردد 1. *кит.* рафтуойкунанда; раванда. 2. он ки дар тасмимгирӣ дар шаку тардид аст, дудила; он ки фикраш қатъӣ нест. 3. тараддудкунанда, тайёрибинанда.

**МУТАРАДДИДӢ** متردّدى мутараддид будан; дудилагӣ, бесуботӣ.

**МУТАРАДДИДОНА** متردّدانه бо дудилагӣ, бо тардид.

**МУТАРАҚҚӢ** *а.* مترقّى 1. афзуншаванда, болораванда. 2. тараққикунанда; пешқадам, пешрафта: **кишварҳои мутараққӣ**.

**МУТАРАННИМ** *а.* مترنّم *кит.* тараннумкунанда, замзамакунанда.

**МУТАРАССИД** *а.* مترصّد *кит.* тарассудкунанда, чашмбароҳ, нигарон, мунтазир.

**МУТАРАТТИБ** *а.* مترتّب *кит.* мураттабкунанда, ба тартиб андозанда; тартибдиҳанда, мураттиб.

**МУТАРАШШЕҲ** *а.* مترشّح *кит.* тарашшӯҳёбанда; таровишкунанда; пошидашаванда.

**МУТАРОДИФ** *а.* مترادف 1. *кит.* ҳамрадиф, паси ҳамомада. 2. *ниг.* муродиф (*збш.*).

**МУТАРОКИМ** *а.* متراکم *кит.* ба тарокумонда, болои ҳам ҷамъшуда, анбӯҳшуда.

**МУТАРРО** *а.* مطرا *кит.* бо тароват, тару тоза; мусаффо.

**МУТАРРОГАР** مطراگر *кит.* тароватбахш, тароватдиҳанда, навкунанда; зеби зинатдиҳанда, ороянда.

**МУТАРҶИМ** *а.* مترجم *ниг.* **тарҷумон**.

**МУТАСАВВИФ** *а.* متصوّف *таър.*, *д.* сӯфӣ, аҳли тасаввуф.

**МУТАСАДДӢ** *а.* متصدّی ба ӯҳда гиранда, ба зима гиранда (*кореро*); мутааҳҳид; масъули ягон кор; **мутасаддӣ кардан** а) масъули коре таъйин кардан; б) ӯҳдадор гардонидан; **мутасаддӣ шудан (гаштан)** *ба коре* ба зима гирифтан иҷрои кореро, ӯҳдадор шудан дар иҷрои коре.

**МУТАСАРРИФ** *а.* متصرف ба тасарруф дароварда, молик, соҳиб: **мутасарриф шудан** ба тарассуф даровардан, молик шудан.

**МУТАФАККИР** *а.* متفکّر 1. *кит.* фикркунанда, андешанда. 2. соҳиби фикри дақиқ, соҳиби тафаккури амиқ: **мутафаккири бузург**.

**МУТАФАККИРОНА** متفکّرانه тавре ки ба мутафаккир хос аст; монанди мутафаккир.

**МУТАФАРРИД** متفرّد *кит.* танҳо ва ягона дар сифате ё коре.

**МУТАФАРРИҚ** متفرّق аз ҳам ҷудошуда, пароканда.

**МУТАХАЛЛИС** متخلّص тахаллускарда, лақаб пайдокарда, дорои тахаллус.

**МУТАХАССИС** متخصّص ихтисос пайдокардаи соҳа (кор); ҳунари ягон соҳаро азхудкарда, устои ягон соҳа; соҳибтахассус; **мутахассиси забон** забоншинос; **мутахассиси кишоварзӣ** ихтисосманди соҳаи кишоварзӣ.

**МУТАХАССИСӢ** متخصّصی мутахассис будан; соҳибихтисосӣ.

**МУТАҲАВВИР** *а.* متهوّر *кит.* нотарс, бебок; густох.

**МУТАҲАЙЙИР** *а.* متحیّر ҳайроншуда, дар ҳайратмонда, дар тааҷҷубмонда, ҳайрон, ҳайратзада.

**МУТАҲАЙЙИРОНА** متحیّرانه бо ҳайронӣ, дар ҳолати ҳайронӣ, ҳайроншуда.

**МУТАҲАҚҚИҚ** *а.* متحقّق *кит.* 1. ба ҳақиқат бароранда; таҳқиққунанда; собиткунанда. 2. рост, дуруст, яқин, бешубҳа.

**МУТАҲАММИЛ** *а.* متحمّل 1. *кит.* ҳамлкунанда, борбардор. 2. *маҷ.* таҳаммулкунанда, бурдбор, батоқат.

**МУТАҲАРРИК** *а.* متحرّک 1. ҳаракаткунанда, он чи ҳаракат мекунад, дар ҳолати ҳаракат. 2. *маҷ.* серҷунбуҷӯш, фаъол.

**МУТАҲАРРИКӢ** متحرّکی 1. ҳаракатнокӣ, ҳаракаткунандагӣ, дар ҳаракат будан. 2. *маҷ.* серҳаракатӣ; ғайратнокӣ.

**МУТАҲАРРИҚ** *а.* متحرق *кит.* сӯзанда, сӯхташаванда; сӯхта, оташгирифта.

**МУТАҲАССИС** *а.* متحصص эҳсоснок, ба эҳсос омада.

**МУТАҲҲАР** *а.* مطهّر *кит.* 1. татҳиршуда, покизашуда; пок, покиза, тоза. 2. *д.* лақаби Исои пайғамбар.

**МУТАҶАССИС** *а.* متجسس *кит.* 1. таҷассускунанда, ҷустуҷӯкунанда, кофтуковкунанда. 2. хурдагири айбҷӯй.

**МУТАҶОВИЗ** *а.* متجاوز *кит.* таҷовузкунанда, аз ҳадди худ гузаранда, таҷовузкор; **мутаҷовиз аз...** зиёд аз ҳадди маълум, афзун аз...

**МУТАШАККИЛ** *а.* متشکل 1. ба шакл ва сурати махсус даромада, ташаккулёфта. 2. ба ҳолати ташкилот даромада; боинтизом, батартиб.

**МУТАШАККИЛӢ** متشکلی муташак- кил будан; низоми муайян ва вазъи ташкилотӣ доштан.

**МУТАШАККИЛОНА** متشکلانه ба тарзи муташаккил, бо тартибу низом; мутаҳҳидона.

**МУТАШАККИР** *а.* متشکر шукргузор, сипосгузор, мамнун.

**МУТАШАННИҶ** *а.* متشنج *кит.* он ки аз шиддати хунукӣ ё ягон сабаби дигар меларзад, ларзанда, ларзон; **вазъияти муташанниҷ** *кин.* вазъияти пуршиддат,

ҳолати ғайримӯътадил.

**МУТЕИЯТ** *а.* مطیعیت *ниг.* **мутеъӣ**.

**МУТЕӢ** مطیعی мутеъ будан; тобеӣ, тобеият.

**МУТЕОНА** مطیعانه итоаткорона.

**МУТЕЪ** *а.* مطیع итоаткунанда, фармонбардор; тобеъ; **мутеъ кардан (гардонидан)** ба итоат даровардан; **мутеъ шудан (гаштан)** ба итоати касе даромадан.

**МУТЛАҚ** *а.* مطلق 1. *кит.* озодшуда, раҳошуда, озод, беқайд. 2. комил, тамом, том. 3. комилан, тамоман, мутлақо; ҳаргиз; **озодии мутлақ** озодии том, озодии беқайду шарт; **ҳақиқати мутлақ** ҳақиқати бебаҳс; **ҳокими мутлақ** ҳокими тамоми идораи давлат.

**МУТЛАҚАН** *а.* مطلقاً *ниг.* **мутлақо**.

**МУТЛАҚИЯТ** مطلقیت усули ҳукмроние, ки давлат танҳо аз тарафи як шахс (*мас.*, *подшоҳ*) идора мешавад, ҳокими мутлақ.

**МУТЛАҚО//МУТЛАҚАН** مطلقا 1. комилан, тамоман. 2. ҳаргиз, ҳеҷ.

**МУТМАИН** *а.* مطمئن *кит.* итминондошта, эмин, хотирҷамъ, осудахотир; **мутмаин шудан** эмин шудан, итминон пайдо кардан.

**МУТОБЕЪ** *а.* متابع *кит.* тобеъшуда; пайрав.

**МУТОБИАТ** *а.* متابعت *кит.* тобеъшавӣ, тобеият, итоат; фармонбардорӣ.

**МУТОБИҚ** *а.* مطابق мувофиқ, баробар; **мутобиқ шудан** мувофиқ гаштан.

**МУТОБИҚАН** *а.* مطابقاً **мутобиқан ба...** мутобиқи..., мувофиқи..., аз рӯи...

**МУТОБИҚАТ** *а.* مطابقت мувофиқат, баробарӣ, созгорӣ; **мутобиқати мубтадо бо хабар** *ниг.* **мувофиқат**.

**МУТОИБА** *а.* مطایبه 1. шӯхӣ, зарофат, хушгӯӣ. 2. *адш.* тасвири ҳодисаҳои хандаовари ҳаёт ва кору рафтори ҳазломези шахсони алоҳида дар адабиёти бадеӣ; *муқ.* **ҳаҷв**.

**МУТОИБАГӮӢ** مطایبه گوئی зарофатгӯӣ, ҳазлгӯӣ.

**МУТОЛИА** *а.* مطالعه 1. хондани китоб ё навиштае бодиққат барои иттилоъ пайдо кардан; ба маъниаш расида хондани навиштае. 2. омӯзиш, баррасӣ, тадқиқ: **мутолиа кардан**.

**МУТОЛИАКУНАНДА** مطالعه کننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **мутолиа кардан;** он ки мутолиа мекунад, хонандаи китобе.

**МУТОЛИБА//МУТОЛИБАТ** *а.* مطالبه//مطالبت *кит.* 1. талаб кардани чизе ё ҳаққи худро аз касе. 2. бозхост, даъво, бозпурсӣ: **мутолиба кардан** (*ба ҳар ду маънӣ*).

**МУТОРИКА** *а.* متارکه муваққатан қатъ кардани амалиёти ҷангӣ (*мувофиқи созиши тарафҳои мухталиф*); сулҳи муваққат.

**МУТОЪ** *а.* مطاع *кит.* касе (ё чизе), ки мардум ба вай итоат мекунанд, фармонраво.

**МУТРИБ** *а.* مطرب навозандаи асбоби мусиқӣ ва сароянда, созандаву хонанда; навозанда.

**МУТРИБӢ** مطربی навозандагӣ ва сарояндагӣ; навозандагӣ.

**МУТТАКӢ** *а.* متکی *кит.* 1. такякунанда. 2. *маҷ.* эътимодкунанда ба чизе.

**МУТТАКО** *а.* متکی//متکا 1. *кит.* чизе, ки бар вай такя карда мешавад (*мисли болишт*). 2. такягоҳ, ҳомӣ.

**МУТТАҚӢ** *а.* متقی *кит.* тақводор, парҳезгор, порсо.

**МУТТАЛЕЪ** *а.* مطلع *кит.* хабардор, огоҳ: **мутталеъ шудан**.

**МУТТАСЕЪ** *а.* متسع *кит.* васеъ, фарох, кушод.

**МУТТАСИЛ** *а.* متصل 1. васлшуда, ба ҳам пайваст, ба ҳам часпида. 2. бефосила, беист, пайваста, доимо.

**МУТТАСИЛА** *а.* متصله *муаннаси* **муттасил**; **ҳарфҳои муттасила** *грам.* 25 ҳарфи алифбои арабиасоси тоҷикӣ, ки дар навишт ба якдигар мечаспанд ва пеш аз ҳарфҳои мунфасила ба онҳо пайваста мешаванд.

**МУТТАСИЛАН** *а.* متصلاً *кит.* пайдарпай, паёпай; пайваста, доимо.

**МУТТАСИЛӢ** *а.* متصلی *кит.* доимӣ; бефосилагӣ: **муттасилии ҳаракат**.

**МУТТАФИҚ** *а.* متفق 1. ҳамраъй, якдилу якзабон; якшуда, иттифоқкарда. 2. қарорёфта, тасмимгирифта; **муттафиқ шудан**; а) ҳамраъй омадан; б) тасмим гирифтан, қарор додан.

**МУТТАҲАМ** *а.* متهم 1. тӯҳматзада, ба тӯҳмат дучоршуда, он ки дар ҳаққи ӯ гумони бад рафтааст. 2. *гуфт.* разил, нобакор; **муттаҳам кардан** забонкӯтоҳ кардан; бадном ва айбдор

кардан.

**МУТТАҲАМӢ** متّهمی 1. забонкӯтоҳӣ, бадномӣ. 2. *гуфт.* аз ягон дасисаву найранг рӯ нагардондан; нобакорӣ.

**МУТТАҲИД** *а.* متحد иттиҳодкарда, якшуда; яктану якҷоя; **Созмони Милали Муттаҳид** *с.* созмони байналхалқии давлатҳо, ки бо мақсади дастгирӣ ва мустаҳкам кардани сулҳу амният ва густариши ҳамкории байни давлатҳо таъсис ёфтааст; **муттаҳид кардан** як кардан, ба ҳам пайваст ва якҷоя гардонидан; **муттаҳид шудан** иттиҳод кардан, як шудан; яктану ҳамраъй шудан.

**МУТТАҲИДА** *а.* متّحده *муаннаси* **муттаҳид: давлатҳои муттаҳида, қувваи муттаҳида.**

**МУТТАҲИДАН** متّحداً *ниг.* **муттаҳидона**.

**МУТТАҲИДГАРДОНӢ** متّحدگردانی муттаҳид кардан; дар як марказ ҷамъ кардан, якҷоя кардан.

**МУТТАҲИДӢ** متّحدی муттаҳид будан; иттиҳод, якраъйию якдилӣ.

**МУТТАҲИДКУНАНДА** متّحدکننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **муттаҳид кардан;** якҷоякунанда.

**МУТТАҲИДОНА** متّحدانه дар ҳолати муттаҳидӣ, ба тарзи муттаҳид, якҷоя.

**МУТТАҲИДШАВӢ** متحدشوی *исми амал аз* **муттаҳид шудан;** якҷоя шудан: **муттаҳидшавии қувваҳо, муттаҳидшавии хоҷагиҳои хурд**.

**МУТТАҲИМ** *а.* متّهم *кит.* тӯҳматзананда, ифтирокунанда ба касе; бадгумоншаванда дар ҳаққи касе.

**МУТУН** *а.* متون *ҷ.* **матн**.

**МУТЪА** *а.* متعه *таър.* зангирӣ барои муддати муайян, никоҳи муваққатӣ, сиға (*дар мазҳаби аҳли ташаййуъ*).

**МУФАВВАЗ** *а.* مفوّض *кит.* вогузоргардида, тафвизкунанда; супурдашуда, таслим дода.

**МУФАРРАҲ** *а.* مفرح *кит.* фараҳманд, шоду хурсанд.

**МУФАРРЕҲ** مفرّح *кит.* фараҳбахш, хурсандибахш; **доруи муфарреҳ** доруи қувватдиҳандаи дилу ҷигар; **мусиқии муфарреҳ** мусиқии шӯху сабуки фараҳбахш.

**МУФАРРЕҲНОМА** مفرّح نامه *кит.* номаи фараҳбахш ва шодиафзо.

**МУФАССАЛ** *а.* مفصل 1. тафсилшуда, шарҳу эзоҳдода; пурра ва ботафсил ифодаёфта. 2. ба таври васеъ ва ҳаматарафа, бо тафсил, муфассалан.

**МУФАССАЛАН** مفصّلاً ба таври муфассал, пурра.

**МУФАССАЛӢ** مفصلی муфассал будан; дорои тафсилу ҷузъиёт будан.

**МУФАТТЕҲ** *а.* مفتّح фатҳкунанда, кушоянда, бозкунанда.

**МУФАТТИШ** *а.* مفتّش 1. он ки ҳолатҳои ҷиноятро баррасӣ ва таҳқиқ мекунад, тафтишкунанда, истинтоқкунанда. 2. маъмури корҳои тафтиш дар идораҳои тафтишотӣ, тафтишгар.

**МУФАТТИШӢ** مفتّشی вазифа ва амали муфаттиш.

**МУФАССИР** *а.* مفسّر 1. *кит.* тафсиркунанда (*бештар Қуръонро*). 2. он ки дар васоити ахбор шарҳу тафсири воқеаҳои сиёсиву мусобиқаҳои варзишиву *ва г.* менависад, шореҳ.

**МУФИД** *а.* مفید нафъовар, фоидабахш, фоиданок: **кори муфид**, **маслиҳати муфид**.

**МУФИЗ** *а.* مفیض *кит.* файзбахш; ба фаровонӣ оваранда.

**МУФЛИҚ** *а.* مفلق *кит.* ибдоъкунанда, нававвар; **шоири муфлиқ** шоире, ки шеърҳои наву нағз эҷод мекунад.

**МУФЛИС** *а.* مفلس 1. камбағал, фақир, бечиз, қашшоқ; он ки як пули сиёҳ ҳам надорад. 2. он ки аз сармоя ва моли худ (*дар тиҷорат*) маҳрум шудааст, варшикаста: **муфлис шудан** (*ба ҳар ду маъно*).

**МУФЛИСӢ** مفلسی камбағалӣ, бечизӣ, фақирӣ, қашшоқӣ.

**МУФЛИСКУНАНДА** مفلس‌کننده амал, кор ё касе, ки ба мумсикӣ мерасонад.

**МУФЛИСШАВӢ** مفلس‌شوی *исми амал аз* **муфлис шудан**; 1. бенавошавӣ, қашшоқшавӣ. 2.

шикастхӯрда дар савдо, варшикаста шудан.

**МУФОРИҚ** *а.* مفارق *кит.* ҷудошаванда, дуршаванда аз ҳамдигар.

**МУФОРИҚАТ** *а.* مفارقت *кит.* ҷудоӣ, дурӣ, ҷудо шудан аз ҳам, фироқ.

**МУФОХИР** *а.* مفاخر *кит.* фахркунанда, ифтихоркунанда.

**МУФОХИРАТ** *а.* مفاخرت *кит.* **1.** фахр кардан, ифтихор кардан, ба худ болидан; изҳори бузургӣ кардан. **2.** фахр, нозиш.

**МУФОҶО(Т)** *а.* مفاجا(ت) *кит.* ногаҳонӣ; **марги муфоҷот** марги ногаҳонӣ, нохост мурдан.

**МУФРАД** *а.* مفرد **1.** ҷудогона, ягона, якка, танҳо. **2.** *кҳн., грам.* шумораи танҳо, *муқоб.* **ҷамъ**: **шакли муфрад.**

**МУФРАДОТ** *а.* مفردات **1.** *ҷ.* **муфрад** (1). **2.** *збш.* шаклҳои дар алоҳидагӣ навиштаи ҳарфҳои алифбои арабӣ; **машқи муфрадот** машқи хат оид ба танҳо-танҳо ва алоҳида навиштани ҳарфҳои арабӣ. **3.** *адш.* маҷмӯи байтҳое, ки ҳамчун шакли шеърии якбайтӣ эҷод шудаанд.

**МУФСИД** *а.* مفسد фосидкунанда, табоҳкор, вайронкор, бадкор.

**МУФСИДӢ** مفسدی фосидӣ, табоҳкорӣ, вайронкорӣ, бадкорӣ.

**МУФТ** مفت **1.** бепул, бемузд; ройгон, маҷҷонӣ; **даромади муфт** даромаде, ки бе меҳнат ва осон ба даст даромадааст. **2.** беҳуда, бефоида; **муфт бохтан** осон ва бе мубориза бой додан (*мас., мусобиқаи варзиширо*); **марги муфт** мурдани беҳуда, марги бекора; **муфт харидан** бо нархи ниҳоят арзон харидан чизеро.

**МУФТАЗЕҲ** مفتضح *кит.* дучори ифтизоҳгардида; расво, бадном, беобрӯ.

**МУФТАҚИР** *а.* مفتقر *кит.* мӯҳтоҷ, ниёзманд.

**МУФТАРИҚ** *а.* مفترق *кит.* аз ҳам ҷудошуда, аз ҳам ҷудо; ҷудо-ҷудо, пароканда.

**МУФТАХАР** *а.* مفتخر ифтихорнок, соҳибифтихор, ба бузургӣ ва ифтихор расида.

**МУФТБАР** مفت‌بر он кас ки пул ё чизеро мегираду пас намедиҳанд.

**МУФТБАРӢ** مفت‌بری амали муфтбар, он чизеро аз касе гирифта дигар пас нагардондан.

**МУФТБОЗ** مفت‌باز *гуфт.* муфт аз даст диҳанда, касе, ки ҳар чиро ба осонӣ аз даст медиҳад.

**МУФТИГӢ** مفتیگی *д.* мансаб ва амали муфтӣ.

**МУФТИЁТ** مفتیات мақоми болотарини идораи корҳои дини ислом дар Тоҷикистон.

**МУФТӢ** I مفتی **1.** *мансуб ба* **муфт**, ройгон, бепул, маҷҷонӣ. **2.** *маҷ.* бе дарди сар, ба осонӣ, ба роҳатӣ.

**МУФТӢ** II مفتی **1.** *д.* рӯҳонии олимансаб, ки дар бораи ин ё он масъала аз рӯи шариат фатво медиҳад, фатводиҳанда; қонуншиноси шариат. **2.** мансаби олии динӣ Тоҷикистон: **Муфтии мусулмонони Тоҷикистон**.

**МУФТХОР//МУФТХОРА** مفت‌خوار//مفت‌خواره *ниг.* **муфтхӯр**.

**МУФТХОРӢ** مفت‌خواری *ниг.* **муфтхӯрӣ**.

**МУФТХӮР** مفت‌خور он ки аз ҳисоби маҳсули меҳнати дигарон зиндагӣ мекунад: **унсури муфтхӯр** гурӯҳи одамони аз ҳисоби дигарон зиндагикунанда.

**МУФТХӮРӢ** مفت‌خوری зиндагӣ аз ҳисоби маҳсули меҳнати дигарон.

**МУФҲИМ** *а.* مفهم *кит.* фаҳмонанда; фаҳмо: **таҳқиқи муфҳим** таҳқиқе, ки масъаларо тамоман мафҳум мегардонад.

**МУФҲИШ** *а.* مفحش *кит.* фаҳшгӯянда, носазогӯянда, дашномдиҳанда.

**МУХАДДАР** *а.* مخدر *кит.* **1.** суст ва беҳис кардашуда. **2.** дар парда нишонда.

**МУХАДДАРА** *а.* مخدره *кит. муаннаси* **мухаддар**: зани парданишин, мастура; духтари покдоман.

**МУХАДДАРОТ** *а.* مخدرات *кит., ҷ.* **мухаддара**.

**МУХАДДИР** *а.* مخدر суст ва беҳушкунанда; нашъаовар, кайфовар, масткунанда (*чун банг, кӯкнор, героин, кокаин*).

**МУХАДДИРА** *а.* مخدره *муаннаси* **мухаддир**; **мавод(д)и мухаддира** дору ва моддаҳое, ки истеъмоли онҳо боиси беҳиссиву беҳушӣ ва мастӣ мегардад ва истеъмол-кунандагон маъмулан мӯътод шуда мемонанд.

**МУХАЙЙИЛ** *а.* مخیل *кит.* хаёлкунанда; ба хаёли беҳуда додашаванда, одами хаёлӣ.

ли беҳуда додашаванда, одами хаёлӣ.

**МУХАЙЙИЛА** *а.* مخيله *кит.* 1. *муаннаси* **мухайил**. 2. ҷои пайдо шудани хаёл ва тасаввур дар димоғ, хаёлхона, қувваи мухайил.

**МУХАЙЙИР** *а.* مخير *кит.* хайркунанда, хайротдиҳанда.

**МУХАЙЯЛ** *а.* مخيل *кит.* хаёл карда; он чи аз хаёли одам гузаштааст.

**МУХАЙЯМ** *а.* مخيم *кит.* 1. ҷои барпо кардани хаймаҳо, хаймагоҳ. 2. урдугоҳ, лашкаргоҳ.

**МУХАЙЯР** *а.* مخير *кит.* ихтиёрдор, соҳибихтиёр, мухтор: **мухайяр кардан**.

**МУХАЛЛАД** *а.* مخلد *кит.* ҳамешабоқӣ, ҷовидон; доимӣ, абадӣ.

**МУХАЛЛАС** I *а.* مخلص *кит.* холис карда, софшуда.

**МУХАЛЛАС** II *а.* مخلص *кит.* 1. халосшуда, раҳонида. 2. бароварда, гирифта.

**МУХАММАР** *а.* مخمر *кит.* хамир карда, сиришта; **мавод(д)и мухаммар** хамирмоя *ва г.,* он чи барои тайёр кардани оби ҷав ба кор мебаранд.

**МУХАММАС** *а.* مخمس 1. *кит.* панҷгона. 2. *кит.* панҷгӯша, панҷпаҳлу. 3. *адш.* шеъре, ки ҳар бандаш аз панҷ мисраъ иборат буда, се мисраи аввал бо ду мисраи охир, ки аз ғазали худи шоир ё одатан аз шоири дигар гирифта мешавад, ҳамвазну ҳамқофия меояд; **мухаммас бастан (кардан)** ба ғазале мухаммас навиштан.

**МУХАННАС** *а.* مخنث *кит.* 1. хунсо, нару мода. 2. ҳез, номард. 3. *маҷ.* разил, паст, нокас.

**МУХАРРИБ** *а.* مخرب *кит.* харобкунанда, вайронкунанда.

**МУХАФФАФ** *а.* مخفف *кит.* 1. тахфифшуда, сабукшуда. 2. *збш.* калимае, ки ягон ҳарфи он бо ҳарфи сабуктар иваз карда шудааст (*чун* даҳан *аз* даҳон) ё ягон ҷузъи он ихтисор карда шудааст (*чун* шористон *аз* шаҳристон).

**МУХБИР** *а.* مخبر 1. *кит.* хабардиҳанда, огоҳкунанда. 2. корманди воситаи ахбор, ки навиштани хабару мақолаҳо шуғли ӯст, хабарнигор: **мухбири рӯзнома**.

**МУХБИРӢ** مخبرى *мансуб ба* **мухбир**; мухбир будан; касбу амали мухбир, хабарнигорӣ; **мухбирӣ кардан**.

**МУХЛИС** *а.* مخلص 1. ихлосманд, эътиқодманд. 2. дӯстдор, садоқатманд; **мухлиси футбол** ҳаводори бозии футбол, ки муваффақият ва нокомии дастаи дӯстдоштааш ӯро шод ё мутаассир мекунад.

**МУХЛИСӢ** مخلصى *мансуб ба* **мухлис**; мухлис будан; ихлосмандӣ, ҳаводорӣ.

**МУХЛИСОНА** مخلصانه аз рӯи мухлисӣ, ихлосмандона, эътиқодмандона.

**МУХОБИРА** *а.* مخابره хабар расонидан ба ҳамдигар; хабар додан ва хабар гирифтани ду тараф; мухобира кардан хабареро ба касе расонидан (*одатан ба воситаи телеграф ё телефон*).

**МУХОЗ** *а.* مخاز дарде, ки ҳангоми зоидан дар занҳо пайдо мешавад, дарди зоиш, чордард.

**МУХОЛИФ** *а.* مخالف 1. муқобил, зид, *муқоб.* **мувофиқ**; **боди мухолиф** боде, ки ба муқобили рафти киштӣ мевазад, боди носозгор; **мухолиф будан** зидди ҳам будан. 2. душман, хасм; **мухолиф баромадан** зидди масъалаи пешниҳодшуда баромадан.

**МУХОЛИФАТ//МУХОЛАФАТ** *а.* مخالفت 1. ихтилоф, зиддият. 2. муқобилат; **мухолифат андохтан** низоъ барангехтан, ҷудоӣ андохтан.

**МУХОЛИФАТАНДОЗ** مخالف‌انداز он ки байни одамон ихтилоф меандозад, низоъбарангез, низоъангез.

**МУХОЛИФАТАНДОЗӢ** مخالف‌اندازى *исми амал аз* **мухолифат андохтан;** ихтилофандозӣ, низоъангезӣ дар байни мардум.

**МУХОЛИФАТКОР** مخالفت‌كار он ки ба коре бо назари манфӣ дахолат мекунад; халалрасонанда, ихтилофандозанда, мухолифатандоз.

**МУХОЛИФАТКОРӢ** مخالفت‌كارى *ниг.* **мухолифатандозӣ**.

**МУХОЛИФИН** *а.* مخالفين *ҷ.* **мухолиф**; муқобилон, зидди ҳам баромадагон.

**МУХОСАМА//МУХОСИМА** *а.* مخاصمه душманӣ бо ҳам, хусумат бо ҳам; низоъ, ҷанҷол.

**МУХОСИМ** *а.* مخاصم *кит.* бо ҳамдигар хусу-

маткунанда, бо ҳамдигар душманӣ варзанда; хасм, душман.

**МУХОТАБ** *а.* مخاطب 1. он ки ё он чи сухан ба вай нигаронида шудааст; он ки ба вай нидо ва хитоб карда шудааст, хитобшаванда. 2. *грам.* калима ё иборае, ки гӯянда ба воситаи он муроҷиат мекунад.

**МУХОТИБ** *а.* مخاطب *кит.* хитобкунанда, ба касе рӯ оварда, суханкунанда.

**МУХОТИРА//МУХОТАРА** *а.* مخاطره *кит.* худро ба хатар андохтан, кори хатарнок кардан; хатар, хавф.

**МУХТАЛ(Л)** *а.* مختل 1. *кит.* халалдоршуда, дарҳаму парешон. 2. вайроншуда, табоҳгардида (*оид ба кор*).

**МУХТАЛИТ** *а.* مختلط *кит.* 1. омезишёбанда, ихтилоткунанда, омехташаванда; **ширкати мухталит** ширкати омехта; **мухталит шудан** омезиш пайдо кардан, омехтан. 2. *маҷ.* муошираткунанда; хушмуошират; зудунсгиранда.

**МУХТАЛИФ** مختلف 1. гуногун, ҳархела. 2. ихтилофдошта, хилофи ҳамдигар: **фикрҳои мухталиф**.

**МУХТАЛИФЗАБОН** مختلفزبان гуногунзабон.

**МУХТАЛИФӢ** مختلفی 1. гуногунӣ, ҳархелагӣ. 2. ихтилоф доштан, хилофи ҳамдигар будан: **мухталифии ақидаҳо**.

**МУХТАРАЪ** *а.* مخترع *кит.* ихтироъшуда, ба вуҷуд омада, офарида.

**МУХТАРЕЪ** *а.* مخترع *кит.* ихтироъкунанда, ба вуҷуд оваранда, созанда, офаринанда; ихтироъкор.

**МУХТАС(С)** *а.* مختص *кит.* махсус, хос; он чи хоси касе ё чизе бошад.

**МУХТАСАР** *а.* مختصر 1. ихтисоршуда, кӯтоҳшуда, кӯтоҳ, мӯҷаз: тарҷумаи **ҳоли мухтасар**, **ҷавоби мухтасар, маълумоти мухтасар**. 2. *кит.* хурд, майда. 3. *маҷ.* ночиз, ноаҳамият: **тӯҳфаи мухтасар**. 4. мухтасаран; хулоса; кӯтоҳ карда гӯем.

**МУХТАСАРАН** *а.* مختصراً ба тарзи мухтасар, дар шакли кӯтоҳ.

**МУХТАФӢ** *а.* مختفی *кит.* махфӣ, пинҳон, пӯшида, нуҳуфта: **мухтафӣ шудан** пинҳон шудан, руст шудан; ◊ **ҳои мухтафӣ** дар хати арабии тоҷикӣ: ҳарфи ҳои ҳаввази охири калимаҳо, ки **а** ё **е** хонда мешавад.

**МУХТӢ** *а.* مخطی *кит.* он ки бо нияти нек ба коре даст зада, саҳван хато мекунад; хатокунанда.

**МУХТОР** *а.* مختار 1. соҳибихтиёр, ихтиёрдор. 2. ихтиёркарда, баргузида, писандида; **вакили мухтор** *ниг.* **вакил**; **мухтор шудан** соҳибихтиёр шудан; мустақил гардидан.

**МУХТОРИЯТ** *а.* مختاريت соҳибихтиёрӣ дар идораи мамлакат, соҳибистиқлолӣ, истиқлолият.

**МУҲАББАТ** *а.* محبت 1. дӯстдорӣ, ишқ; **изҳори муҳаббат кардан** ошиқиву дӯстдории худро маълум намудан. 2. меҳр; майл, ихлос.

**МУҲАББАТНОК** محبّتناک пурмеҳр, меҳрубон.

**МУҲАББАТОМЕЗ** محبّتآميز мурмеҳр, меҳрубонона.

**МУҲАББАТПАРВАР** محبّتپرور дӯстдоранда, бо рағбат дӯстдоранда.

**МУҲАВВАЛ** *а.* محوّل *кит.* 1. тағйирдода; дигаргуншуда, тағйири ҳолнамуда. 2. таҳвилшуда, ҳаволашуда; ба зиммаи касе гузошта.

**МУҲАВВАТА** *а.* محوطه *кит.* ҷое, ки атрофи он бо деворе иҳота шудааст, ҳаёт, ҳота.

**МУҲАВВИС** *а.* مهوّس *кит.* соҳибҳавас, орзу ва ҳавасдошта ба чизе, ҳавасманд.

**МУҲАДДАБ** *а.* محدّب *кит.* барҷастаи гунбадшакл, баромада.

**МУҲАДДИС** *а.* محدّث *кит.* 1. қиссагӯ, достонгӯ, қиссахон. 2. *д.* донандаи ҳадису ривоятҳо, ҳадисдон.

**МУҲАЙЁ** *а.* مهيا тайёр, омода, ҳозир: **муҳайё будан** тайёр ва мавҷуд будан; **муҳайё кардан** омода сохтан, тайёр кардан, ҳозир намудан; **муҳайё шудан** омода гардидан, тайёр шудан.

**МУҲАҚҚАР** *а.* محقر *кит.* 1. ҳақир, ночиз, камарзиш. 2. хурд, майда; кӯтоҳ. 3. ҳар чизи андак, миқдори каме аз чизе.

**МУҲАҚҚИҚ** *а.* محقق *кит.* 1. таҳқиқгар, пажӯҳишгар, таҳқиқкунанда, тадқиқкунанда, аҳли таҳқиқ, мудаққиқ. 2. дар тасаввуф шахси ба ҳақиқати ашё пайбурда, ориф.

**МУҲАҚҚИҚОНА** محققانه ба тарзи муҳаққиқон, ба мисли муҳаққиқон.

**МУҲАЛЛО** *а.* محلّی *кит.* ороста, зебу зинатёфта.

**МУҲАММАДӢ** محمدی *кит. мансуб ба* **Муҳаммади пайғамбар(с)**; **дини Муҳаммадӣ** дини ислом; ◊ **гули муҳаммадӣ** як ҷинси садбарги сурх, ки гулобро асосан аз он тайёр мекунанд.

**МУҲАНДАМ** *а.* مهندم *кит.* хушандому зебо, аз ҳар ҷиҳат хубу базеб сохташуда; **санги муҳандам** санги ҳама паҳлуҳояш нағз тарошида ва суфта.

**МУҲАНДИС** *а.* مهندس **1.** олими илми ҳандаса, ҳандасадон. **2.** мутахассиси ягон соҳаи техника, ки дорои таҳсилоти олист.

**МУҲАНДИСӢ** مهندسی *мансуб ба* **муҳандис**; тахассус ва шуғли муҳандис.

**МУҲАННАД** *а.* مهنّد *кит.* аз пӯлоди ҳиндӣ сохташуда: **ханҷари муҳаннад**.

**МУҲАННО** *а.* مهنّا *кит.* гуворо, лазиз, хушмаза.

**МУҲАРРАМ** **1.** محرّم *кит.* ҳаром кардашуда, ҳаром шумурда; манъшуда. **2.** номи моҳи аввал аз соли қамарии ҳиҷрӣ (*сабаби ин моҳро чунин номидани арабҳо он аст, ки дар ин моҳ ҷанг кардан мамнӯъ будааст*).

**МУҲАРРИК** *а.* محرک **1.** ба ҳаракат оваранда; ҳаракатдиҳанда. **2.** *тех.* мошине, ки ягон энергияро ба кори механикӣ, яъне ҳаракатдорорӣ *ва г.* табдил медиҳад: **муҳаррики автомобил, муҳаррики дарунсӯз, муҳаррики барқӣ, муҳаррики реактивӣ**.

**МУҲАРРИҚ** *а.* محرّق *кит.* **1.** сӯзонанда; сӯзанда; **таби муҳарриқ** таби сӯзон. **2.** *мач.* ташнагиовар; **доруи муҳарриқ** марҳаме, ки пас аз молидан ба пӯсти бадан сахт сӯзиш мекунад.

**МУҲАРРИР** *а.* محرّر **1.** *кҳн.* нависанда, муаллиф: **муҳаррири ин авроқ, муҳаррири сутур**. **2.** он ки навиштаҳои каси дигарро пеш аз чоп месанҷад ва лозим шавад, ислоҳ медарорад: **муҳаррири адабӣ, муҳаррири китоб**. **3.** роҳбари нашрия, ки муайян кардани мундариҷаи он дар салоҳияти ӯст: **муҳаррири рӯзнома; муҳаррири техникӣ** ходими идораи рӯзномаю маҷалла ё нашриёт, ки масъули назорат ва ҳалли масъалаҳои техникии нашрия (*аз қабили тарзи чоп, саҳифабандӣ*) мебошад.

**МУҲАРРИРӢ** محرری вазифа ва фаъолияти муҳаррир; муҳаррир будан: **муҳаррирӣ кардан**.

**МУҲАРРО** *а.* مهرا пухта нармшуда, ҳил-ҳил пухта.

**МУҲАССАЛ** *а.* محصل *кит.* ҳосилшуда, ба даст даровардашуда: **аломати (бемории) норасоии масунияти бадан (СПИД)**.

**МУҲАССАН** محسّن *кит.* **1.** хушсохт; зинатдода. **2.** таҳсиншуда, мавриди таҳсин қароргирифта.

**МУҲАССИЛ** *а.* محصّل *кҳн.* **1.** ҳосилкунанда, ба даст оваранда; хонанда, донишҷӯ, таҳсилкунанда. **2.** *таър.* омили хироҷ, маъмури ҷамъоварандаи хироҷ.

**МУҲАССИЛОНА** محصّلانه *таър.* андозе буд дар Осиёи Миёна, ки муҳассил ба фоидаи худ аз деҳқонон меситонд.

**МУҲАШШО** *а.* محشّی//محشّا *кит.* ҳошияи навишташуда, ҳошиядор (*оид ба китоб*); ба воситаи ҳошия шарҳёфта.

**МУҲИБ** *а.* مهیب *кит.* боҳайбат, ҳавлангез.

**МУҲИБ(Б)** *а.* محب **1.** ҳабиб, дӯстдор. **2.** дӯсти меҳрубон, ёри меҳрубон.

**МУҲИББОНА** محبانه аз рӯи дӯстӣ, меҳрубонона.

**МУҲИҚ(Қ)** *а.* محق *кит.* **1.** ҳақдор, ҳаққонӣ. **2.** ростгӯй, ҳақиқатгӯй. **3.** рост, ҳақ.

**МУҲИЛ I** *а.* محیل *кит.* ҳилагар, фиребгар, маккор.

**МУҲИЛ II** *а.* مهیل *кит.* (ҷои) ҳавлангез, (макони) хавфнок.

**МУҲЙИ** *а.* موحیی *кит.* эҳёкунанда, зиндакунанда.

**МУҲИМ** *а.* مهم **1.** *кит.* кори аҳамиятнок, амри қобили таваҷҷӯҳ; аҳамиятнок; пураҳамият: **вазифаи муҳим; кори муҳим. 2.** лозим, зарур, воҷиб; **муҳимми** *касеро* **баровардан** эҳтиёҷи касеро ба ҷо овардан; мушкили касеро осон кардан. **3.** асосӣ, бисёр, аксар; **қисми**

**муҳимми**.. аксари..., бештари..., қисмати асосии…; **муҳиммаш ин, ки...** асосаш ин, ки...

**МУҲИММОТ** *а.* مهمات 1. *ҷ.* **муҳим**. 2. чизҳои зарур, чизҳои даркорӣ: **муҳиммоти сафар.** 3. маҷмӯи таъминоти ҷангӣ аз қабили тиру туфанг ва дигар таҷҳизоти зарурӣ, лавозимоти ҷангӣ.

**МУҲИТ** *а.* محیط 1. иҳотакунанда, дарбаргиранда, фарогиранда. 2. атроф, гирду пеш. 3. шароит; **муҳити зист** табиат ва шароите, ки одам дар он зиндагӣ мекунад; 4. *кит.* уқёнус; баҳри бузург; **баҳри муҳит** уқёнус.

**МУҲИТШИНОСӢ** محیطشناسی *нав.* илмест, ки таъсири мутақобили наботот, ҳайвонот, одам ва муҳити зистро меомӯзад ва таҳқиқ мекунад, экология.

**МУҲОБОТ** *а.* محابات 1. *кит.* муомилаи нағз, муомилаи эҳтиромона. 2. *кит.* тарс, бим, бок. 3. аз ҳад зиёд нишон додан, муболиға; **муҳобот кардан** муболиға кардан; воҳима карда гап задан.

**МУҲОВАРА** *а.* محاوره 1. гуфтугӯ, сӯҳбат, гуфтугузор. 2. воситаи таълимӣ барои омӯхтани забони хориҷӣ, ки одатан аз намунаи сӯҳбатҳо дар мавзӯъҳои гуногун иборат мебошад: **муҳовараи англисӣ ба тоҷикӣ**.

**МУҲОЗӢ** *а.* محاذی *кит.* дар рӯбарӯи якдигар будани ду чиз; рӯбарӯ, муқобил.

**МУҲОКИМА** *а.* محاکمه 1. *ниг.* **мурофиа**. 2. фикрронӣ ва баҳсу гуфтушунид оид ба масъалае (*барои ҳукм ё хулосабарорӣ*); фикрронӣ, мулоҳиза, фикру андеша; **муҳокима кардан** мавриди муҳокима қарор додан; **муҳокима шудан** мавриди муҳокима қарор гирифтан.

**МУҲОКИМАРОНӢ** محاکمه‌رانی муҳокима кардан; изҳори фикру андеша.

**МУҲОКИМАШУДА** محاکمه‌شده *сифати феълии замони гузашта аз* **муҳокима шудан**; мавриди муҳокима ва баҳсу музокира қароргирифта: **масъалаи муҳокимашуда**.

**МУҲОҚ** *а.* محاق *кит.* се шаби охири моҳи қамарӣ, ки моҳ дида намешавад; **дар муҳоқ афтодани моҳ** нопадид шудани маҳтоб дар охири моҳ.

**МУҲОЛАНДЕШ** محال‌اندیش *кит.* орзуманнди мақсади ношуданӣ, хомтамаъ.

**МУҲОРИБ** *а.* محارب *кит.* муҳориба- кунанда, ҳарбкунанда, ҷанговар, размандa.

**МУҲОРИБА** *а.* محاربه бо ҳамдигар ҷангидан; разму пайкор дар майдони ҷанг; ҷанг, набард, ҳарбу зарб.

**МУҲОСИБ** *а.* محاسب ҳисобкунанда, ҳисобдор; корманди шӯъбаи ҳисобдорӣ.

**МУҲОСИБА** *а.* محاسبه ҳисобгирӣ, ҳисобдорӣ, ҳисобӣ кардан бо касе.

**МУҲОСИБОТ** *а.* محاسبات *ҷ.* **муҳосиба**; **шӯъбаи муҳосибот** шӯъбаи ҳисобдорӣ (*дар идораву корхонаҳо...*).

**МУҲОСИРА** *а.* محاصره иҳота, печонда гирифтани гирди чизе; **ба муҳосира** гирифтан ба иҳота гирифтан, **муҳосира кардан**, иҳота кардан; **ба муҳосира андохтан** давродаври қалъае (шаҳр ё лашкаре)-ро печонда гирифтан; **ба муҳосира афтодан** аз ҳар сӯ печонда гирифта шудан; **ба (дар) муҳосира мондан** дар иҳота мондан.

**МУҲОТ** *а.* محاط *кит.* иҳоташуда.

**МУҲОФИЗ** *а.* محافظ ҳифзкунанда, мудофиакунанда, нигаҳбон; посбони шахсӣ.

**МУҲОФИЗА** *а.* محافظه *ниг.* **муҳофизат**.

**МУҲОФИЗАКОР** محافظه‌کار *с.* кӯҳнапараст.

**МУҲОФИЗАКОРӢ** محافظه‌کاری кӯҳнапарастӣ.

**МУҲОФИЗАТ** *а.* محافظت ҳифозат, нигаҳбонӣ, мудофиа: **муҳофизати ватан**, **муҳофизати ёдгориҳои таърихӣ ва фарҳангӣ**; **муҳофизат кардан (намудан)** нигоҳбонӣ кардан; ҳимоя кардан.

**МУҲОФИЗАТГАР** محافظتگر *нав., варз.* узви дастаи бозингарони футбол ё хоккей, ки дар муҳофизат бозӣ мекунад.

**МУҲОФИЗАТКУНАНДА** محافظت‌کننده *сифати феълии замони гузашта аз* **муҳофизат кардан**; муҳофиз, ҳифзкунанда, нигаҳбон: **муҳофизаткунандагони сарҳад**.

**МУҲОФИЗАТЧӢ** محافظتچی *гуфт.* муҳофизаткунанда.

**МУҲОҶИР** *а.* مهاجر 1. шахси аз ҷои муқимиаш ба ҷои дигар кӯчида (*бо оилааш ва дар гурӯҳи*

*оилаҳои дигар*): **муҳоҷир шудан** аз ҷои муқимӣ ба дигар ҷо кӯчидан. 2. он ки аз мамлакати худ ба мамлакати дигар кӯчида рафта дар он сокин шудааст, ҳиҷраткарда.

**МУҲОҶИРАТ** *а.* مهاجرت барои истиқомати доимӣ аз ватани худ ба ягон мамлакат кӯчида рафтан, ҳиҷрат кардан (*аз мамлакати худ ба мамлакати дигар*).

**МУҲОҶИРӢ** مهاجری *ниг.* **муҳоҷират**; **ҳуқуқҳои муҳоҷирӣ** ҳуқуқҳои марбут ба муҳоҷирон.

**МУЧАЛ** موچل *гуфт.* солшуморӣ аз рӯи силсилаи дувоздаҳгона бо номи ҳайвонот, *муқ.* **мӯлчар**.

**МУЧЧӢ** مچی *гуфт.* бӯса; **муччӣ кардан** бӯсидан.

**МУҶААД** *а.* مجعد *кит.* мӯи ҷингила, марғула.

**МУҶАВВАЗ** *а.* مجوّز *кит.* ҷоиз дониста, раводошта; ҷоиз, раво.

**МУҶАВВАФ** *а.* مجوّف *кит.* миёнтиҳӣ, дарунхолӣ, ковок (*мисли най*).

**МУҶАДДАД** *а.* مجدد таҷдидшуда, нав шуда; навпайдо; нав, тоза.

**МУҶАДДАДАН** *а.* مجدّداً аз сари нав, аз нав, дубора.

**МУҶАДДАР** *а.* مجدّر *кит.* 1. мубталои бемории обила, обилабаровarда. 2. ҷӯтур, обиларӯй.

**МУҶАДДИД** *а.* مجدّد *кит.* 1. навкунанда, тозакунанда. 2. аз нав барқароркунанда, аз нав созанда.

**МУҶАЗ** *а.* موجز кӯтоҳкарда, мухтасар.

**МУҶАЗБАЁН** موجزبیان кӯтоҳбаён, кӯтоҳсухан.

**МУҶАЗБАЁНӢ** موجزبیانی кӯтоҳбаёнӣ, мухтасаран изҳори ақида карда тавонистан.

**МУҶАЗЗИБ** *а.* مجذّب *кит.* ҷазбкунанда, ба худ кашанда.

**МУҶАЗЗО** *а.* مجزّا *кит.* ба ҷузъҳо ҷудошуда; таҷзияшуда; аз ҳам ҷудошуда.

**МУҶАЛЛАД** *а.* مجلد 1. ҷилдшуда, муқовашуда. 2. китоби ҷилдшуда, ҷилд.

**МУҶАЛЛО** *а.* مجلا//مجلی ҷилодода, сайқал додa; дурахшон, тобон.

**МУҶАРРАБ** *а.* مجرّب аз таҷриба гузашта, санҷида, озмуда: **доруи муҷарраб**.

**МУҶАРРАД** *а.* مجرّد 1. яка, танҳо. 2. марди безан. 3. ғайримоддӣ (*ҳамчун ақл, ҳуш, нафс ва г.*); абстракт: **мафҳуми муҷаррад;** ба муҷарради... ба маҳзи... баробари...; **ба муҷарради дидан** дидан ҳамоно.

**МУҶАРРАДӢ** مجردی танҳоӣ; безанӣ.

**МУҶАРРАДОНА** مجرّدانه дар ҳолати муҷаррадӣ; ба танҳоӣ: **зиндагонии муҷаррадона, ҳаёти муҷаррадона, муҷаррадона умр гузаронидан (умр ба сар бурдан).**

**МУҶАССАМ** مجسّم 1. ба сурати ҷисм даромада, намогирифта, шакл пайдокарда, ба сурате таҷассумёфта. 2. *кит.* мусаввар, тасвиршуда: **ҳусни муҷассам** а) ҳусни ба шакли ҷисм даромада б) духтари зебо; **муҷассам гардидан (шудан)** шакл пайдо кардан; таҷассум ёфтан**; муҷассам кардан** ба сурати ҷисм даровардан (*мас., чизе ё касеро дар тасвир*), таҷассум кардан.

**МУҶАССАМА** *а.* مجسّمه 1. чизи дар як шакл таҷассумшуда; тимсол, рамз. 2. ҳайкал, пайкара; кураи муҷассама кураи ҷуғрофӣ; глобус.

**МУҶАССАМАСОЗ** مجسمه‌ساز ҳайкалсоз, ҳайкалтарош, пайкарасоз.

**МУҶАССАМАСОЗӢ** مجسمه‌سازی ҳайкалтарошӣ, пайкарасозӣ, ҳайкалсозӣ.

**МУҶАССАС** *а.* مجصص *кит.* гаҷгирифта, гаҷандуда; гаҷкоришуда.

**МУҶАҲҲАЗ** *а.* مجهز таҷҳизонида, таҷҳизшуда, ҷиҳозонида; бо ҷиҳоз (*асбобу анҷом, афзору олат ва г.*) таъминшуда.

**МУҶИБ** *а.* مجیب *кит.* ҷавобдиҳанда, посухгӯянда, ҷавобгӯ, посухгӯ.

**МУҶИД(Д)ОНА** موجدانه *кит.* ҷаҳдкунон, саъйкунон.

**МУҶМАЛ** I *а.* مجمل *кит.* 1. иҷмол шуда, мухтасар, кӯтоҳ. 2. сухане, ки маънои он ба шарҳу эзоҳ эҳтиёҷ дорад; сухани хулосашуда. 3. ба таври иҷмол, иҷмолан, мухтасаран, *муқоб.* **муфассалан**.

**МУҶМАЛ** II *а.* مجمل *гуфт.* номафҳум, номуайян, носаҳеҳ, бесару нӯг; **ҷавоби муҷмал**

ҷавоби носаҳеҳ; **гапро муҷмал кардан** гапро номафҳум кардан.

**МУҶМАЛӢ** مجملی *гуфт.* номафҳумӣ, бесарунӯгӣ, носаҳеҳӣ.

**МУҶОБ** *а.* مجاب *кит.* он ки ба ӯ посух додаанд, ҷавобшунида.

**МУҶОВИР** *а.* مجاور 1. ҳамсоя, ҳамҷавор, наздик, қариб. 2. *д.* муқим ва бошандаи назди ибодатгоҳ ва дигар ҷойҳои муқаддас.

**МУҶОДИЛ** *а.* مجادل *кит.* баҳсу ҷидолкунанда; ситезаву кашмакаш-кунанда.

**МУҶОДИЛА** *а.* مجادله 1. баҳс ва ҷидол бо касе; мубоҳиса дар масъалае ба тавре ки ҳар кас мехоҳад фикри худро гузаронад. 2. *кит.* низоъ, кашмакаш, ҷанг.

**МУҶОЗИБА** *а.* مجاذبه *кит.* ҷазба доштан бо якдигар; кашмакаш, низоъ.

**МУҶОЗОТ** *а.* مجازات 1. *кит.* ҷазодиҳӣ; сазои амали бад; подоши некӣ ё бадӣ. 2. *с.* чораву тадбирҳое, ки нисбат ба мамлакати муоҳидаи байналхалқиро вайрон карда чун ҷазо амалӣ карда мешавад.

**МУҶОМИАТ** *а.* مجامعت *кит.* 1. дар як ҷо ҷамъ омадан, фароҳамоии ду чиз бо ҳам. 2. ҳамбистарии зану мард.

**МУҶОҲИД** *а.* مجاهد 1. ҷидду ҷаҳдкунанда, кӯшанда; ҷанганда, мубориз. 2. *д.* ҷиҳодкунанда (*дар роҳи Худо*).

**МУҶОҲИДА** *а.* مجاهده 1. *кит.* ҷидду ҷаҳд, кӯшиш, саъй. 2. ҷанг дар роҳи дин, ҷиҳод.

**МУҶРИМ** *а.* مجرم гунаҳкор.

**МУҶРӢ** *а.* مجری *кит.* иҷрокунанда, анҷомдиҳанда; ба марҳилаи иҷро даровարда.

**МУҶРО** *а.* مجرا *кит.* ҷоришуда; иҷрошуда, амалишуда.

**МУҶТАБО** *а.* مجتبا *кит.* баргузида, интихобшуда.

**МУҶТАМАЪ** مجتمع 1. *кит.* ҷамъшуда, фароҳамомада. 2. *нав.* муассиса ё иттиҳодияе, ки якчанд қисмҳоро дар худ муттаҳид кардааст ё якбора якчанд вазифаро иҷро мекунад.

**МУҶТАС** *а.* مجتث 1. *кит.* аз бех барканда, аз бех қатъшуда. 2. *адш.* яке аз баҳрҳои фаръии вазни арӯз.

**МУҶТАҲИД** *а.* مجتهد *кит.* 1. кӯшанда, ҷидду ҷаҳдкунанда. 2. *д.* рӯҳонии баландмартаба – фақеҳи шииён; олиме, ки дар илмҳои динӣ ба дараҷаи иҷтиҳод расидааст.

**МУШ** موش *зоол.* ҷонвари хурдҷуссаи ширхӯр аз қатори хояндаҳо; **девор муш дорад муш гӯш** (*зарб.*); ◊ **муши мурда** одами бадкирдори дар зоҳир худро орому бечора нишондиҳанда; **соли муш** соли якум аз силсилаи дувоздаҳгонаи солшумории мучал.

**МУШАББАК** *а.* مشبّک 1. шабакадор (*монанди тиреза*), панҷарашакл. 2. сӯрох-сӯрох (*мас.*, *тӯр*, *галбер*).

**МУШАББАҲ** *а.* مشبه *кит.* ташбеҳ шуда, монанд карда; монандшуда, моно.

**МУШАББАЪ** *а.* مشبع 1. *кит.* пуршуда; пурра, комил. 2. муфассал.

**МУШАВВАШ** *а.* مشوّش ба ташвиш афтода; пурташвиш, ошуфта, парешон; **хотири мушавваш** хотири парешон; **мушавваш шудан (гардидан)** парешон гаштан; **мушавваш кардан** ба ташвиш андохтан; ошуфтаву парешон кардан.

**МУШАВВАШӢ** مشوّشی пурташвишӣ, ошуфтагӣ, парешонӣ.

**МУШАВВАШОНА** مشوّشانه музтарибона, ошуфта, парешонхотирона.

**МУШАВВАШХАЁЛ** مشوّش‌خیال *ниг.* **мушаввашхотир**.

**МУШАВВАШХОТИР** مشوّش‌خاطر парешонхотир, ошуфтахотир; бо хотири парешон.

**МУШАВВАШХОТИРӢ** مشوّش‌خاطری парешонхотирӣ, мушаввашӣ.

**МУШАДДАД** *а.* مشدّد 1. *кит.* шадидшуда, шиддатёфта. 2. *грам.* ҳарфи ташдиддор (*мас.*, *арра*).

**МУШАК** I موشک *тасгири* **муш**; муши хурд, мушча; **мушаки кӯр** *ниг.* **кӯрмуш**.

**МУШАК** II موشک 1. як чизи дарунаш аз борут ё чизҳои тарканда пуркардашуда, ки бо оташ додан шӯълаҳои гуногунранг баровαрда ба ҳаво мепарад, тарф: **мушак парондан**. 2. тири аз борут пуркардашуда, ки барои равшан

кардани самти муайян ё барои ба масофаи дур расондани хабаре паронда мешавад, ракета. 3. *ҳ.* тири реактивии тӯпи ҷангӣ. 4. *кайҳ.* дастгоҳи парвозкунандаи кайҳонӣ (*бо муҳаррики реактивӣ*): **мушаки кайҳонӣ**. 5. *итт.* қисми насбшавандаи компютер, ки дар монитор ишоратгарро ифода мекунад.

**МУШАК** III موشک *анат.* гӯшти пайдори беустухон, ки дар дасту по ва дигар аъзои бадани одамӣ ва ҳайвонот ҳаст ва қобилияти сусту кашидашавӣ дорад: **мушаки рах-рах, мушаки суфта**.

**МУШАКАНДОЗ** موشک‌انداز олати туфангмонанд, ки мушак бо он паронда мешавад.

**МУШАКБЕЗӢ** موشک‌بزی мушакафшонӣ, муаттар, хушбӯй.

**МУШАКБОЗ** موشک‌باز он ки мушак (II. 1) месозад ва мепаронад.

**МУШАКБОЗӢ** موشک‌بازی 1. мушакпаронӣ, тарфбозӣ, оташбозӣ (*дар ҷашнҳо*). 2. касб ва кори мушакбоз.

**МУШАКБОРОН** موشک‌باران ҳамла бо мушак, ҳуҷуме, ки бо андохтани мушакҳои зиёд амалӣ мешавад.

**МУШАКПАРОНӢ** موشک‌پرانی *исми амал аз* **мушак парондан;** мушакбозӣ, оташбозӣ, тарфбозӣ.

**МУШАНГ** مشنگ *ниг.* **мушунг**.

**МУШАРРАФ** *а.* مشرف ба шарафи чизе расида, сарафрозшуда, ноилгашта; **мушарраф шудан** сазовор гаштан.

**МУШАХТА** مشخته як навъ халвои варақин.

**МУШАХХАС** *а.* مشخص 1. ташхис шуда, муайяншуда, муайян; ба таври мушаххас ба таври муайян ва аниқ. 2. фарқкарда; **мушаххас кардан** дақиқан муайян кардан; як-як нишон додан.

**МУШАХХАСОТ** *а.* مشخصات 1. *ҷ.* **мушаххас**. 2. ҷиҳатҳои фарққунандаи чизе; чигунагӣ ва кайфияти чизе.

**МУШАҶҶАР** *а.* مشجر *кит.* 1. он чи ба шакли шаҷар (дарахт) аст. 2. дарахтдор, дарахтшинонда: **хиёбони мушаҷҷар**. 3. навъе аз матои абрешимӣ, ки нақшҳояш шакли баргу шохаҳои дарахтро дорад.

**МУШАЪБИД** *а.* مشعبد *кит.* 1. шӯъбадабоз, найрангбоз. 2. ҳилагар, ҳуққабоз.

**МУШАЪБИДӢ** *а.* مشعبدی шӯъбадабозӣ кардан; найрангбозӣ; корнамоӣ дар найрангбозӣ.

**МУШАЪШАЪ** *а.* مشعشع *кит.* шаъшаанок, шуоъафкананда; тобон, дурахшон: **чеҳраи мушаъшаъ**.

**МУШБУРУТ**موش‌بروت дорои мӯйлаби тунуки сих-сих: **марди мушбурут.**

**МУШГИР** موشگیر *кит.* зағани саҳроӣ, ғалевоҷ (*парандаи зоғчамонанд*).

**МУШГИРАК** موشگیرک дом барои дошта гирифтани муш, мушқапак.

**МУШДАНДОН** موش‌دندان он ки дандонҳояш шабеҳи дандонҳои муш аст, дандонҳои хурду реза, резадандон.

**МУШЗАДА**موش‌زده он чи муш онро хоида сӯрох кардааст.

**МУШИР** *а.* مشیر *кит.* 1. ишоракунанда, нишондиҳанда. 2. машваратдиҳанда, мушовир, маслиҳатдиҳанда.

**МУШЛАК//МУШКЛАК** مشلک//مشکلک *кит.* навъе аз гиёҳи дарозу навдағавсе, ки дар лаби об ва ҷӯйҳои ботлоқӣ мерӯяд ва дорои бӯи хосе мебошад.

**МУШК** مشک 1. моддаи сиёҳранги бисёр хушбӯй, ки аз ҳайвон ва растанӣ ҳосил мешавад ва дар атрсозӣ ва тиб истифода мебаранд; **бӯи мушк пинҳон намемонад**. (*мақол.*); **мушки ноб** мушки холис ва соф; **мушки суда** а) мушки кӯфта; б) *маҷ.* зулфи сиёҳи парешони маҳбуба; ◊ **қимати мушк шикастан** ниҳоят муаттар будан.

**МУШКАК** مشکک *бот.* гиёҳест дорои соқаи зеризаминии хушбӯй, мушки заминӣ.

**МУШКАФШОНӢ** مشک‌افشانی афшондан ва паҳн кардани мушк, рад кардани ҳавои муаттари хушбӯй.

**МУШКБЕД** مشک‌بید *бот.* навъе аз бед, ки гули хушбӯй дорад.

**МУШКБЕЗ**مشک‌بیز атрфишон, хушбӯй.

**МУШКБЕЗӢ** مشک‌بیزی мушкафшонӣ, муаттар,

хушбӯй.

**МУШКБОР** مشک‌بار мушкрез, хушбӯибахш, атрфишон; **насими мушкбор** боди форами муаттар.

**МУШКБӮ(Й)** مشک‌بو//مشک‌بوی бӯи мушк дошта, хушбӯй, муаттар.

**МУШКДОНА** مشک‌دانه *мус.* яке аз оҳангҳои сегонаи Борбад, ки мутриби машҳури дарбори Хусрави Парвиз буд.

**МУШКДУМ** مشکدم *кит., зоол.* номи як навъ парандаи сиёҳдуми хушовоз; дорои думи сиёҳранг (асп).

**МУШКИЛ** *а.* مشکل 1. душвор, вазнин, сахт: **мушкил будан, мушкил шудан (гардидан)**. 2. душворӣ, сахтӣ, вазнинӣ; кори сахт ва душвор; масъалаи душвори ҳалнашуда.

**МУШКИЛБАЁН** مشکل‌بیان он ки тарзи баёнаш печ дар печ ва душворфаҳм аст: **нависандаи мушкилбаён**.

**МУШКИЛБАЁНӢ** مشکل‌بیانی мушкилбаён будан; тарзи баёни душворфаҳм доштан: **мушкилбаёнии Бедил**.

**МУШКИЛГУЗАР** مشکل‌گذر гузаштанаш душвор, душворгузар: **пайраҳа (роҳ)-и мушкилгузар**.

**МУШКИЛИФШО** مشکل‌افشا мушкилкушо, ҳалкунандаи корҳои душвор, кушояндаи масъалаҳои мураккаб.

**МУШКИЛӢ** مشکلی душворӣ, сахтӣ, вазнинӣ.

**МУШКИЛКУШО** مشکل‌کشا 1. осонкунандаи корҳои душвор; мусоидаткунанда дар ҳалли масъалаҳо. 2. *д. хур.* маросими хурди занон, ки дар он барои рафъи мушкилиҳо дар сари дастархон шамъ даргиронда, дуо хонда мешавад.

**МУШКИЛОТ** مشکلات 1. *ҷ.* **мушкил** 2. 2. *мус.* номи шӯъбаҳои созии мақомҳои таркибии «Шашмақом».

**МУШКИЛПИСАНД** مشکل‌پسند он ки ҳар чиз ба вай маъқул шудан намегирад; серталаб, нозуктабъ, инҷиқ.

**МУШКИЛПИСАНДӢ** مشکل‌پسندی мушкилписанд будан; серталабӣ, нозуктабъӣ.

**МУШКИЛТАРБИЯ** مشکل‌تربیه он ки ба осонӣ тарбия намешавад; душвортарбия: **бачаҳои мушкилтарбия.**

**МУШКИЛТАРОШӢ** مشکل‌تراشی эҷод кардани монеаву мушкилӣ барои касе, чизе ё коре.

**МУШКИЛФАҲМ** مشکل‌فهم он чи фаҳмидани маънояш душвор аст, душворфаҳм.

**МУШКИН** مشکین 1. он чи бӯи мушк медиҳад; хушбӯй: **собуни мушкин.** 2. сиёҳ; сиёҳи хушбӯй: **зулфи мушкин.**

**МУШКИНБӮЙ** مشکین‌بوی бӯи мушк дошта; хушбӯй, хушнакҳат.

**МУШКИНКАМАНД** مشکین‌کمند *кит.* дорои мӯи сиёҳи хушбӯй (*сифати маъшуқа*).

**МУШКИНКУЛОЛА** مشکین‌کلاله *кит.* дорои кулолаи (кокули) сиёҳи хушбӯи печида (*сифати маъшуқа*).

**МУШКИНМӮЙ** مشکین‌موی сиёҳмӯй, дорои мӯи сиёҳи хушбӯй.

**МУШКИНРАҚАМ** مشکین‌رقم *кит.* хушнавис (*сифати қалам*).

**МУШКИНХОЛ** مشکین‌خال *кит.* холи сиёҳ (*сифати маъшуқа.*)

**МУШКИНШАМОИЛ** مشکین‌شمایل *кит.* мушксифат, хушбӯибахш.

**МУШКИСТОН** مشکستان *кит. киноя аз* **торикӣ** ва **сиёҳӣ**.

**МУШКӢ** مشکی *ниг.* **мушкин**.

**МУШКЛАК** مشکلک *ниг.* **мушлак**.

**МУШКМОЛӢ** مشک‌مالی *кит. мус.* оҳанги бисту чорум аз оҳангҳои сигонаи Борбад.

**МУШКМОНАНД** مشک‌مانند 1. монанд ба мушк. 2. сиёҳи хушбӯй.

**МУШКМӮЙ** مشک‌موی дорои мӯи сиёҳи хушбӯй; сиёҳмӯй.

**МУШКНАКҲАТ** مشک‌نکهت *кит., ниг.* **мушкбӯй**.

**МУШКРАНГ** مشک‌رنگ сиёҳранг, сиёҳ.

**МУШКРЕЗ** مشک‌ریز *ниг.* **мушкбор**.

**МУШКСО(Й)** مشکسا(ی) мушкмолида, мушкпошида; бӯи мушкдиҳанда, хушбӯй.

**МУШКУШАК** موش‌کشک **:доруи мушкушак;** *ниг.*

**маргимуш**.

**МУШКӮ(Й)** مشکو(ی) *кит.* 1. бутхона; 2. ҳарамсаро; кӯшк, қаср.

**МУШКФИШОН** مشکفشان *ниг.* **мушкбор**.

**МУШКФУРӮШ** مشکفروش *кит.* фурӯшандаи мушк, маҷозан паҳнкунандаи мушку бӯи хуш.

**МУШКХЕЗ** مشکخیز дорои мушк, анбарафшон.

**МУШКШИКАН** مشکشکن *кит.* дорои мӯйҳои марғуладори мушкин (*сифати маъшуқа*).

**МУШҚАПАК** موشقپک *ниг.* **мушгирак**.

**МУШМУЛА** مشمله *бот.* як навъ бутта аз оилаи настаранихо ва меваи он.

**МУШОБЕҲ** *а.* مشابه шабоҳатдошта; монанд, шабеҳ.

**МУШОБЕҲАТ** *а.* مشابهت ба ҳам монанд, шабоҳат бо ҳамдигар; **мушобеҳат доштан** монанд будан.

**МУШОВАРА** *а.* مشاوره бо ҳам гуфтугузор ва машварат кардан; **ҳайати мушовара** гурӯҳи таъиншуда ё интихобие, ки ягон мақоми роҳбарикунанда ё амрдиҳанда ё машваратиро ташкил медиҳад: **ҳайати мушовараи вазорат**.

**МУШОВИР** *а.* مشاور машваратдиҳанда, маслиҳатдиҳанда, машваратчӣ.

**МУШОВИРА** *а.* مشاوره *ниг.* **мушовара**.

**МУШОИАТ** *а.* مشایعت *ниг.* **мушояат**.

**МУШОИРА** *а.* مشاعره шеъргӯӣ ва шеърхонии тарафайн; мусобиқаи шоирон дар шеърдонӣ ва шеърхонӣ.

**МУШОКИЛ** *а.* مشاکل 1. *кит.* ҳамшакл, мушобеҳ, монанд. 2. *адш.* яке аз баҳрҳои фаръии баҳри арӯз.

**МУШОЛ** مشال *бот.* як ҷинси буттаҳои ғуҷуммева, бушол.

**МУШОНА** مشانه *мансуб ба* **муш**; **чашмони мушона**.

**МУШОКИРАТ** *а.* مشاکرت бо ҳам шарик будан, бо ҳам дар коре ширкат доштан (ҳамроҳ будан); шарикӣ.

**МУШОҲИД** *а.* مشاهد *кит.* мушоҳидакунанда, бинанда.

**МУШОҲИДА** *а.* مشاهده бо чашми худ дидан, нигаристан; **мушоҳида кардан (намудан)** бо чашми худ дидан; дида муайян кардан, муоина кардан; **мушоҳида шудан** дида шудан, ба назар расидан.

**МУШОҲИДАКОР** مشاهدهکار муоинакор, бо диққат аз назар гузароннда.

**МУШОҲИДАКОРӢ** مشاهدهکاری мушоҳидакор будан; тезбинӣ.

**МУШОҲИДАКУНАНДА** مشاهدهکننده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **мушоҳида кардан**. 2. бинанда, муоинакунанда, аз назар гузаронанда, шоҳид.

**МУШОЯАТ** *а.* مشایعت 1. ҳамроҳӣ кардан касеро дар сафар, бадрақа. 2. гусел (*меҳмонро ё равандаеро ба ҷое*): **мушояат кардан**.

**МУШРИК** *а.* مشرک *фалс.* он ки ба шарик доштани Худо (бисёрхудоӣ) эътиқод дорад, пайрави мушрикон.

**МУШРИКӢ** مشرکی *фалс.* дину мазҳабе, ки ба ақидаи бисёрхудоӣ асос ёфтааст, политеизм.

**МУШРИФ** *а.* مشرف *кит.* 1. дар баландӣ воқеъшуда: баланд. 2. аз ҷои баланд дидбонкунанда. 3. ҳисобдор; нозири харҷ. 4. сардори девон (*дар аҳди салҷуқиён*); ◊ **мушриф ба марг** ба мурдан наздик.

**МУШТ** I مشت 1. панҷаи даст дар ҳолати ғуншуда, кулӯла гаштани ангуштон: **мушт, ки пас аз ҷанг ба ёд ояд, бояд ба сари худ зад** (*зарб.*); **муште** андаке, каме, як миқдор; як қабза; **мушт бардоштан** ба задан бо мушт омода шудан; задан; **мушт задан** бо мушт кӯфтан; **мушт фуровардан** бо мушт задан; **мушт хӯрдан** шаллоқ хӯрдан; **ба зери мушту лагад гирифтан** бисёр задан, кӯфтан; **муштро ба як ҷо задан** иттиҳод шуда кор кардан; **мушт – намунаи хирвор** (*мақ.*) намунаи аз чизи бисёр. 2. миқдори чизе, ки дар ҳолати кушода шудани ангуштон ба кафи даст меғунҷад.

**МУШТ** II *а.* مشط *ҳ. кит.* 1. кошона. 2. устухонҳои пушти кафи даст ва рӯи пой.

**МУШТА** مشته 1. он чи дар мушт ҷой гирад; якмушта. 2. абзори филизие, ки санноҷон ва

мӯзадӯзон дар мушт мегиранд ва барои кӯбидани мех ва мустаҳкам кардани он истифода мебаранд.

**МУШТАБАҲ** *а.* مشتبه *кит.* шубҳанок, мубҳам.

**МУШТАБЕҲ** *а.* مشتبه *кит.* шабоҳатдор, шабеҳ, монанд.

**МУШТАҒИЛ** *а.* مشتغل *кит.* машғулшаванда (*бо коре*), машғул, андармон (*бо коре*).

**МУШТАК** مشتک *кҳн.* ҳаққи тарозубон, ки аз чизи баркашидааш (*мас., аз маҳсулоти деҳқонӣ*) ҳавуҷ карда мегирифт: **муштак гирифтан**.

**МУШТАКГИРӢ** مشتک‌گیری *исми амал аз* **муштак гирифтан**.

**МУШТАКӢ** مشتکی *кит.* шикояткунанда, шокӣ.

**МУШТАКНАВАРД** مشتک‌نورد *тех.* наварди тақсимот (муштакдор)-и мошин, ки ин ё он қисматҳои онро ба ҳаракат медарорад.

**МУШТАҚ** *а.* مشتق 1. *кит.* чизи аз як чизи дигар гирифташуда, аз чизе ҷудо ё ҳосилшуда. 2. *збш.* калимае, ки аз калимаи дигар сохта шудааст; калимае, ки аз як решаи масдари арабӣ гирифта шудааст (*мас.*, олим, таълим, маълум... аз масдари илм ва ё доно, нодон, дониш, донанда аз «донистан» муштақанд).

**МУШТАҚОТ** مشتقات *ҷ.* **муштақ** 2.

**МУШТАМИЛ** مشتمل *кит.* фарогиранда, дарбаргиранда, ҳовӣ: **муштамил бар...**

**МУШТАРАК** *а.* مشترک 1. он чи аз они чанд кас аст, умумӣ, шарикӣ; **муштарак будан** шарикӣ будан; **муштарак кардан** якҷоя кардан. 2. якҷоя, муттаҳид; омехта, махлут: **комиссияи муштарак**.

**МУШТАРАКОНА** مشترکانه ба таври муштарак; **амалиёти муштаракона**.

**МУШТАРАКУЛМАНОФЕЪ** *а.* مشترک‌المنافع *нав.* нафъи муштаракдошта; **Иттиҳоди Давлатҳои Муштаракулманофеъ** *с.* иттиҳоди сиёсӣ ва иқтисодии давлатҳо-ҷумҳуриҳои собиқ Иттиҳоди Шӯравӣ.

**МУШТАРИАХЛОҚ** مشتری‌اخلاق *кит.* оликирдор, дорои ахлоқу атвори писандида, хушхулқ.

**МУШТАРИБАХТ** مشتری‌بخت *кит.* хушбахт, саодатманд.

**МУШТАРИДОР** مشتری‌دار 1. моле, ки харидорони зиёде дорад, моли хушхарид. 2. *маҷ.* он ки хостгорони зиёде дорад, серхаридор.

**МУШТАРИК** *а.* مشترک *кит.* он ки дар чизе шарик аст, шарик.

**МУШТАРИОРАЗ** مشتری‌عارض *кит., ниг.* **муштарирӯй**.

**МУШТАРИРӮЙ** مشتری‌روی хушрӯ, муборакчеҳра.

**МУШТАРӢ** I *а.* مشتری 1. *нуҷ.* номи бузургтарин сайёраи манзумаи Офтоб, ки мунаҷҷимони қадим онро муборак мешумbadorанд, Бирҷис, Ҳурмуз, Саъди Акбар, Қозии фалак [Юпитер].

**МУШТАРӢ** II *а.* مشتری 1. харидор. 2. талабгор, толиб.

**МУШТАФШОР** مشت‌افشار *кит.* **зари муштафшор** аз рӯи ривоят зари ба мушт нармшаванда, ки дар хазинаи Хисрави Парвиз будааст ва онро ба ҳар шакл, ки мехостанд, медаровар данд

**МУШТАҲАР** *а.* مشتهر *кит.* шӯҳратёфта; машҳур, маъруф.

**МУШТАҲО** *а.* مشتهی//مشتها *кит.* орзу ва хоҳишкарда; он чи мавриди орзӯ ва иштиҳо аст.

**МУШТБАРДОРӢ** مشت‌برداری муштзанӣ.

**МУШТБОРОН** مشت‌باران: **муштборон кардан** дар зери борони мушт гирифтан, зиёд бо мушт задан.

**МУШТЗАН** مشت‌زن 1. бо мушт зананда. 2. *кҳн.* гӯштингир. 3. *кит.* қавӣ, пурзӯр. 4. варзишгари бозиҳои муштзанӣ (бокс).

**МУШТЗАНӢ** مشت‌زنی 1. ҷанги бо мушт; машғулияти муштзан. 2. навъи бозӣ, ки дар он бо муштҳои дастпӯшакдор то ғалаба кардан мезананд, бокс.

**МУШТЗӮР** مشت‌زور 1. зӯровар, зӯрикунанда. 2. золим, истисморкунанда.

**МУШТЗӮРӢ** مشت‌زوری 1. зӯроварӣ, зӯрӣ. 2. золимӣ, истисмор.

**МУШТИПАР** **مشت‌پر** *мач.* заиф, бечора, нотавон, оҷиз.

**МУШТКОРӢ** **مشت‌کاری** муштзанӣ, муштк**ӯ**бӣ; **муштк**о**рӣ кардан** муштк**ӯ**бӣ кардан, бо мушт задан.

**МУШТКӮБӢ** **مشت‌کوبی** бо мушт кӯфтан, муштк**о**рӣ, муштзанӣ: **муштк**ӯ**бӣ кардан** ҳамдигарро бо мушт задан; занозанӣ кардан.

**МУШТМОЛ** **مشت‌مال** 1. бо мушт моланда. 2. молишгар (*дар ҳаммом ва дар варзиш*).

**МУШТМОЛӢ** **مشت‌مالی** кору амали муштмол; **муштмолӣ кардан** бо мушт молидан, бо мушт зер кардан (*хамирро барои тайёр шудан*).

**МУШТОҚ** *а.* **مشتاق** 1. иштиёқманд, шавқманд, орзуманд, роғиб. 2. *мач.* ошиқ.

**МУШТОҚӢ** **مشتاقی** иштиёқмандӣ, орзумандӣ.

**МУШТОҚОНА** **مشتاقانه** 1. бо рағбат, бо майли зиёд. 2. иштиёқмандона, дуои муштоқона, паёми муштоқона.

**МУШТРАНДА** **مشت‌رنده** рандаи хурди дуредгарон, дастранда.

**МУШТҶАНГ** **مشت‌جنگ** ҷанг бо мушт, занозанӣ бо мушт.

**МУШУНГ** **مشنگ** *бот.* як навъ растанӣ аз оилаи лӯбиёиҳо, ки аз дону орди он таом мепазанд.

**МУШФИҚ** *а.* **مشفق** бошафқат, шафиқ, меҳрубон; дилсӯз, ғамхор: **модари мушфиқ.**

**МУШФИҚӢ** *а.* **مشفقی** 1. дилсӯзӣ, меҳрубонӣ, шафиқӣ. 2. тахаллуси шоири машҳури тоҷик Абдураҳмон Мушфиқӣ (1538-1588).

**МУШФИҚОНА** **مشفقانه** меҳрубонона, дилсӯзона: **нигоҳи мушфиқона.**

**МУШХОНА** **موش‌خانه** 1. сӯрохи дар зери девору замин шикофта барои худ хона сохтаи мушон. 2. *мач.* ҷои махфӣ ва ноаён: **ба кадом мушхонае ғайб задаст, дар мушхонае ҷой гирифтааст**.

**МУШХОР** **موش‌خار** 1. хӯрандаи муш, заған; 2. *бот.* растании паҳнбарги хордори часпанда, эзорчаспак.

**МУШХӮРДА** **موش‌خورده** *ниг.* **мушзада**.

**МУШҲАЛАК** **موش‌هلک** *ниг.* **мушгирак**.

**МУЯССАР** *а.* **میسر** ба осонӣ ба даст даровarда, осон фароҳамомада; дастрасшуда; осон; **муяссар будан** фароҳам будан; **муяссар гардидан (шудан)** ба даст даромадан; имконпазир шудан; ба осонӣ фароҳам омадан (*оид ба коре*).

**МӮ** **مو** *ниг.* **мӯй;** ◊ **як сари мӯ** ниҳоят кам, заррае; қариб ҳеҷ; **мӯ ба мӯ** як ба як, айнан, нуқта ба нуқта; муфассалан.

**МӮБАД//МУБАД** **موبد** рӯҳонии зардуштиён; олим ва донишманди оини зардуштӣ; **мӯбади мӯбадон** саррӯҳонии зардуштиён.

**МӮД** **مود** *гуфт.* 1. расм ва олатҳои дар замони муайян писанди умум гардида (*дар либоспӯшӣ, ороиши мӯйсар ва г.*), мода: **мӯд шудан, аз мӯд баромадан**. 2. сару либос, асбобу анҷоми маишат *ва г.,* ки дар замони муайян байни мардум расм шудааст.

**МӮДШУДА** **مودشده** ба мӯд даромада, ба мӯд мувофиқшуда, расмшуда.

**МӮЁН** **مویان** *кит.* гирён, мӯякунон, навҳакунон; нолон.

**МӮЖ** **موژ** *кит.* обгир.

**МӮЗА** **موزه** як навъ пойафзори соқдароз; **обро дида мӯза каш, ҳаворо дида ғӯза каш**. (*мақ.*); **мӯзаи америкоӣ** (*дар гуфтугӯ америконӣ*) мӯзаи чармаш локдор; **мӯзаи намадӣ** мӯзаи аз намад сохтаи зимистонӣ; **мӯзаи пошнабаланд** мӯзаи пошнаҳояш баландтар аз маъмулӣ; **мӯзаи таглама** мӯзае, ки ба соқи кӯҳна таг ва рӯи нав бастаанд; ◊ **ду пойро дар як мӯза ҷой кардан (тиққондан)** чизеро бо исрор талаб кардан, ба гуфтаи худ сахт истодан, якравии беҷо кардан.

**МӮЗАДОР** **موزه‌دار** мӯзадошта (*дар пой*), мӯзапӯшида, мӯзапӯш.

**МӮЗАДӮЗ** **موزه‌دوز** устои дӯзандаи мӯза; пойафзордӯз.

**МӮЗАДӮЗӢ** **موزه‌دوزی** касбу кори мӯзадӯз: **ҳунари мӯзадӯзӣ**.

**МӮЗАПӮШ** **موزه‌پوش** он ки мӯза пӯшидааст; он ки мӯза пӯшида мегардад.

**МӮЗАРД** **موزرد** *ниг.* **мӯйзард**.

**МӮЗАҶАЛЛОБ** **موزه‌جلاب** он ки мӯзаро аз дӯзандагон харида мефурӯшад, вофурӯш.

**МӮИН** موئين 1. *мансуб ба* **мӯй**; аз мӯй сохташуда; **қалами мӯин** мӯқалам. 2. аз мӯй бофташуда, мӯина, пашмина.

**МӮИНА** موئينه 1. *мансуб ба* **мӯй**. 2. пӯсти ҳайвонот, ки аз вай пӯшок дӯхта мешавад. 3. чизи аз мӯй бофташуда, пашмина: **матои мӯина, рӯймоли мӯина**.

**МӮИНАВОР** موئينه‌وار маҳсулоти мӯин, пӯсти сайдҳо; **молҳои мӯинавор**.

**МӮИНАФУРӮШ** موئينه‌فروش фурӯшандаи пӯшоки аз пӯсти ҳайвонот дӯхташуда.

**МӮИНАФУРӮШӢ** موئينه‌فروشى ҷои фурӯши мӯинаворӣ.

**МӮ(Й)** I (موى) 1. пашми тор-тори маҳин, ки дар сар, рӯй ва бадан мебарояд: **мӯи мушкин, мӯи сиёҳ; мӯи ғуллӣ** мӯи ғафс; **мӯи мошу биринҷ** мӯи сиёҳу сафед омехта; **мӯи ҷингила** мӯи марғула; мӯи печу тобхӯрда; **мӯ(й) бофтан** торҳои мӯйро ба ҳам пайваста кокулу гесӯ сохтани занону духтарон; **мӯй кандан** а) аз бех канда партофтани мӯ; б) *ниг.* **мӯйканӣ**. 2. торҳои дум ва ёли асп, хар *ва г.;* қил, ки барои сохтани мӯқалам ва барои баъзе созҳои мусиқӣ ҳамчун тор хизмат мекунад; ◊ **мӯе (аз...)** миқдори хеле каме (аз чизе), андаке (аз), заррае (аз); **сари мӯе** *ниг.* **мӯ (як сари мӯ)**; **аз хирс мӯе** аз одами хасис андак чизе ҳам ба даст ояд, ғанимат аст; **ба хотири мӯи сафеди** *касе* барои эҳтироми синну соли касе; **мӯе аз бадани** *касе* **кам накардан** ба касе андаке ҳам бошад, озор ва осеб нарасондан; **мӯйро аз хамир ҷудо кардан** масъаларо дақиқ тафтиш кардан; ҳақиқати масъалаеро ошкор кардан; **мӯи сар рост хестан** а) сахт хашмгин ва ғазабнок шудан; б) сахт тарсидан; **мӯи сар сафед шудан** дар коре бо коре муддати хеле зиёд машғул шудан; батаҷрибаву моҳир шудан дар коре (*аз солҳои зиёд анҷом додани он*); **аз мӯи сар ҳам зиёд будан(-и коре)** аз ҳад зиёд будани коре; **мӯи сари** *касеро* **хушк тарошидан** касеро сахт азоб додан; дар ҳаққи касе ягон бадӣ кардан; **даҳони** *касе* **мӯй баровардан** дар мавриде, ки ба касе бисёр мегӯянд ва ё зиёд насиҳат мекунанду бенатиҷа мемонад, гуфта мешавад.

**МӮЙ//МӮ** II موى//مو *кит.* кафидагии нозуке, ки дар зарфҳои чинӣ пайдо мешавад: **мӯи (косаи) чинӣ**.

**МӮЙБАНД** موى‌بند банд ва дигар воситаи ба тартиб даровардани мӯи сари занону духтарон.

**МӮЙБОФӢ** موى‌بافى *исми амал аз* **мӯй бофтан**.

**МӮЙГИРӢ** موى‌گيرى *исми амал аз* **мӯй гирифтан**. 1. гирифтани мӯи сар. 2. бемӯ кардани сару бадан (*одатан ҳангоми табобат*).

**МӮЙДАРОЗ** موى‌دراز 1. он ки мӯяш дароз аст, дарозмӯ. 2. *маҷ. таҳқ.* зан.

**МӮЙДОР** موى‌دار он ки (он чи), ки мӯй дорад, мӯдор.

**МӮЙЗАРД** موى‌زرد он ки мӯи сару рӯи ӯ зардранг аст; *муқ.* **малламӯй**.

**МӮЙКАНӢ** موى‌كنى *исми амал аз* **мӯй кандан**; аз зӯрии алам ва ғаму ғусса бо фарёду фиғон бо таҳдиди кандан ба мӯи худ даст задани занон: **мӯйканӣ кардан**.

**МӮЙКАНОН** موى‌كنان *исми амал аз* **мӯй кандан;** аз шиддати ғаму андӯҳ мӯйҳоро кандану парешон кардан.

**МӮЙКАШОН** موى‌كشان *феъли ҳол аз* **мӯй кашидан;** дар ҳолати мӯи касеро бо даст кашида, зуран бурдан.

**МӮЙҚАЛАМ** موى‌قلم *ниг.* **мӯқалам**.

**МӮЙЛАБ** موى‌لب мӯи расидаи лаби болоии мардон, бурут; **мӯйлаб гирифтан** а) тарошидани мӯйлаб; б) қайчӣ зада ба тартиб даровардани мӯйлаби расида; **мӯйлаб сабз кардан** бурут баровардан; **мӯйлаб тоб додан** а) мӯйлабро тофта шоф кардан; б) *маҷ.* кибру ғурур зоҳир кардан; ◊ **мӯйлаби** *касеро* **табар (ҳам) набуридан** а) бисёр мағрур будан, ниҳоят кибру ғурур доштан; б) ҳеҷ парво ё тарсе надоштан.

**МӮЙЛАБГИРӢ** موى‌لب‌گيرى *исми амал аз* **мӯйлаб гирифтан; қайчии мӯйлабгирӣ** қайчӣ барои бурида ба тартиб даровардани мӯйлаб.

**МӮЙЛАБДАРОЗ** موى‌لب‌دراز марди дорои мӯйлаби дароз, дарозбурут.

**МӮЙЛАБДОР** موى‌لب‌دار шахси мӯйлабмонда, мӯйлабнок, бурутдор; **ришу мӯйлабдор шудан** а) соҳиби ришу мӯйлаб шудан; б) *маҷ.* ба балоғат расидан, мард шудан.

**МӮЙЛАБӢ**مویلبی *мансуб ба* **мӯйлаб**; **ишораи мӯйлабӣ** ишора бо ҷунбондани мӯйлаб.

**МӮЙЛАБСАФЕД** مویلب‌سفید марди дорои мӯйлаби сафед, сафедбурут.

**МӮЙЛАБСИЁҲ** مویلب‌سیاه марди дорои мӯйлаби сиёҳ, сиёҳбурут.

**МӮЙМИЁН** مویمیان *киноя аз* борикмиён, нозукмиён, мӯрчамиён (*сифати маҳбуба*).

**МӮЙМОНДА** مویمانده мӯйсардор.

**МӮЙПАРЕШОН**مویپریشان он ки мӯи сари ӯ шонанакарда ва бетартиб аст, парешонмӯ, жӯлидамӯ.

**МӮЙРАГ** مویرگ *биол.* рагҳои бориктарини бадани инсон ва ҳайвон, ки ҳуҷайраҳоро бо хун таъмин мекунанд.

**МӮЙРЕЗӢ** مویریزی рехтани мӯи сар; мӯй рехта кам мӯ ё кал шудани сар.

**МӮЙРЕХТА** مویریخته 1. он ки мӯи сари ӯ рехтааст. 2. пашмрехта.

**МӮЙСАР** مویسر мӯи сари инсон: **мӯйсар гирифтан, мӯйсар тарошидан**.

**МӮЙСАРГИР** مویسرگیر 1. устои сартарош. 2. он ки барои тарошидани мӯи сари худ ба сартарошхона омадааст.

**МӮЙСАРГИРӢ** مویسرگیری *исми амал аз* **мӯйсар гирифтан;** мӯйсартарошӣ.

**МӮЙСАРГИРОН** مویسرگیران маросими халқии аввалин бор гирифтани мӯйсари писарбачагон.

**МӮЙСАРТАРОШӢ**مویسرتراشی бо поку тарошида гирифтани мӯйсар; мӯйсаргирӣ.

**МӮЙСАФЕД** مویسفید 1. он ки мӯи сару рӯяш сафед шудааст, сафедмӯ. 2. одами пир, куҳансол; **пири бадавлат** *киноя аз* пири саодатманд.

**МӮЙСАФЕДӢ** مویسفیدی 1. сафед будани мӯй, сафедмӯӣ. 2. пирӣ, куҳансолӣ.

**МӮЙСИЁҲ** مویسیاه дорои мӯи сари сиёҳ, сиёҳмӯ.

**МӮЙЧИНАК** مویچینک олате, ки бо вай мӯйҳои зиёдатиро чида мепартоянд, абрӯчинак, минқош, қошчинак.

**МӮКАЛЛА** موکلّه *зоол.* кирми рӯдаи одам.

**МӮҚАЛАМ** موقلم абзори дасти рангмолону рассомон барои ба рӯи зевар, коғаз *ва г.* давондани ранг, ширеш..., мӯйқалам.

**МӮЛ** I مول *гуфт.* бисёр, фаровон; барзиёд: **мӯл гап задан, мӯл кардани ҳосил.**

**МӮЛ** II مول *кит.* даранг ва таъхир дар корҳо; **мӯл кардан** даранг кардан, таъхир кардан.

**МӮЛА** موله баландии лоини манорашакл, ки дар киштзорҳо барои рондани парандаҳо ва дар роҳҳои биёбонҳо барои назора кардани ояндаву равандагон месохтанд; **мӯла барин рост истодан** бекор рост истодан.

**МӮЛИДАН** مولیدن *кит.* даранг ва таъхир кардан; бозистодан, сустӣ кардан дар ҳаракат.

**МӮЛӢ** مولی *гуфт.* бисёрӣ; фаровонӣ.

**МӮЛОМӮЛ** مولامول *кит.* таъхир аз пайи таъхир.

**МӮЛТОНӢ** مولتانی *ҳ.* ҷӯгӣ, лӯлӣ.

**МӮЛҶАР** مولجر 1. вақти муайян: **мӯлҷари хоб расидан**. 2. ҳар як аз 12 соли силсилаи солшуморӣ ба ҳисоби мучал, ки синну соли одамро ба воситаи он муайян кардан мумкин аст; **мӯлчар кардан (намудан)** а) тахмин кардан; б) ба назар гирифтан.

**МӮМИЁ** *а.*مومیا *ниг.* **мумиё**.

**МӮНИС** مونس унсгирифта; дӯст, ҳамдам, ҳамнафас; **мӯнис будан** ёри дӯсти хеле наздик будан.

**МӮР** مور *ниг.* **мӯрча**; ◊ **монанди мӯру малах//мӯру малах барин** чизи бисёр ва беҳисоб; аз ҳад зиёд; **аз мӯр камтар** хеле беқадр ва ночиз; **ба хонаи мӯр об сар додан** вайронкорӣ кардан, шӯру ғавғо бархезондан.

**МӮРД** مورد *бот.* як навъ дарахтест ҳамешасабз ва баргу гулҳои хушбӯ дорад ва дар дорусозӣ ба кор меравад, дарахти ос.

**МӮРИЁНА** موریانه *кит.* зангоре, ки оҳану фӯлодро мехӯрад, занги оҳан.

**МӮРӢ** موری 1. сӯрохии махсуси дудкаши хона, дудкаш, дудбаро; **то оташ набошад аз мӯрӣ дуд намебарояд.** (*мақ.*). 2. *ниг.* **обмӯрӣ**; **мӯрӣ аз боғ калон (аст)** *кин.* харҷи чизе аз арзишаш

зиёдтар аст.

**МӮРМИЁН** مورمیان *ниг.* **мӯрчамиён**.

**МӮРСОН** مورسان монанди мӯр, шабеҳи мӯрча.

**МӮРЧА** مورچه [*тасғири* мӯр] навъе аз ҳашараи майда, ки иҷтимоъ шуда зиндагӣ мекунад ва навъҳои гуногун дорад; **мӯрчаи аспак** навъе аз мӯрча, ки калону тезрав аст; *касеро* **мӯрча нагазидан** а) ҳоло ташвиши кору зиндагиро надидан; б) ҳоло сахтии рӯзгорро аз сар нагузаронида; ◊ **мӯрча ҳам аз ӯ озор намеёбад** хеле раҳмдил ва беозор аст.

**МӮРЧАГИР** مورچه‌گیر *зоол.* ҳашаротест, ки дар рӯи замин қифмонанд чуқурчае (*тоси лагзанда*) сохта, мӯрчаҳои ба ин дом афтодаро дошта мехӯрад.

**МӮРЧАЛ** مورچل *ниг.* **мӯрчол**.

**МӮРЧАМИЁН** مورچه‌میان борикмиён, химчамиён, камарборик.

**МӮРЧАХОНА** مورچه‌خانه хонаи мӯрчаҳо.

**МӮРЧАХОР//МӮРЧАХӮР** مورچه‌خوار//مورچه‌خور *зоол.* ҳайвони бедандони ширхор, ки дорои забони дароз буда, бо он мӯрчаҳоро аз хонаашон гирифта мехӯрад.

**МӮРЧОЛ//МӮРЧАЛ** مورچال//مورچل *таър.* нақбе, ки барои забт кардани қалъа ё аз он гурехтани дар қалъа будагон канда мешуд.

**МӮСАФЕД** موسفید *ниг.* **мӯйсафед.**

**МӮСАФЕДӢ** موسفیدی пирӣ, пир будан, аз ғояти пирӣ мӯи сафед доштан.

**МӮСИЁҲ** موسیاه *ниг.* **мӯйсиёҳ**.

**МӮХУШККУНАК** موخشکنک асбоби барқӣ барои хушк кардани мӯи сар ба воситаи ҷараёни ҳавои гарм [фен].

**МӮХӮРАК//МӮХОРАК** موخورک//موخارک *гуфт.* беморие, ки мӯйро мерезонад.

**МӮҲДАС** *а.* محدث *кит.* тоза ҳодисшуда, нав пайдошуда, нав руҳдода; нав.

**МӮҲЛАТ** *а.* مهلت 1. вақт, муддат. 2. вақти муайян, муддати муайяни иҷрои коре; фурсат; **пеш аз мӯҳлат** барвақт; **мӯҳлаташ расад** вақташ расад; **мӯҳлат гирифтан,** барои иҷрои коре вақти муайян гирифтан; **мӯҳлат додан** *ба чизе* вақт таъйин кардан *ба чизе.*

**МӮҲЛАТДОР** مهلت‌دار дорои мӯҳлати муайян, вақти муайяни эътибордошта, вақти муайян амалкунанда, *муқоб.* **бемӯҳлат**.

**МӮҲЛИК** *а.* مهلک *кит.* ҳалоккунанда, ҳалокатовар, марговар; хатарнок.

**МӮҲМАЛ** *а.* مهمل 1. чизи беэътибор, чизи беҳуда ва беаҳамият. 2. бемаънӣ, беҳуда: **гапҳои мӯҳмал**; **мӯҳмал ҷавоб додан**. 3. одами бекора.

**МӮҲМАЛА** *а.* مهمله *муаннаси* **мӯҳмал; ҳарфи мӯҳмала** *збш.* ҳарфи бенуқтаи алифбои арабӣ, *муқоб.* **манқута**: **доли мӯҳмала.**

**МӮҲМАЛОТ** *а.* مهملات *кит.* суханҳои бемаънӣ ва беҳуда.

**МӮҲР** مهر 1. олати филизӣ ё резинӣ, ки ба рӯяш номи шахс ё идора ва созмон канда шудааст; **мӯҳр задан (кардан, гузоштан)**; **мӯҳр пахш кардан**. 2. нақше, ки баъд аз ранг молида задани мӯҳр бар рӯи коғаз, мум *ва г.* мемонад; **мӯҳри хомӯшӣ ба даҳон задан** хомӯш будан (шудан, кардан); **хату мӯҳр карда додан** тасдиқ кардан ва иҷозат додан (*ба чизе*).

**МӮҲРА** مهره 1. устухонҳои мусалсали миёни тахтапушт ва гардан: **мӯҳраи гардан, мӯҳраи пушт**. 2. донаи марҷон, тасбеҳ *ва г.* 3. донаи нард, шоҳмот *ва г.* 4. навъи садаф ё умуман суфтаву ҳамвор кардани коғаз баъд аз оҳор додан ва чизҳои дигари пахн; **мӯҳраи каланд** пушти ҷои дастагузаронии каланд, табар *ва монанди инҳо*.

**МӮҲРАБОЗ** مهره‌باز 1. он ки бо мӯҳраҳо қиморбозӣ мекунад. 2. *маҷ.* ҳуққабоз, найрангбоз; фиребгар.

**МӮҲРАБОЗӢ** مهره‌بازی 1. қиморбозӣ бо мӯҳраҳо. 2. *маҷ.* ҳуққабозӣ, найрангбозӣ; фиребгарӣ.

**МӮҲРАГАР** مهره‌گر *кҳн., ниг.* **мӯҳракаш;** пардозгар; кудунгар.

**МӮҲРАДОР I** مهره‌دار он ки дорои мӯҳра аст, мӯҳрадошта; **мӯҳрадорон** *биол.* яке аз гурӯҳҳои муташаккилтарини ҳайвонот, ки сутунмӯҳра доранд, ҳайвоноти мӯҳрадор.

**МӮҲРАДОР II** مهره‌دار бо мӯҳра (4) сайқал ва ҷило додашуда.

**МӮҲРАЗАН** مهره‌زن он ки ба мӯҳразанӣ машғул

аст, суфтакунанда.

**МӮҲРАЗАНӢ** مهره‌زنی шуғли мӯҳразан, мӯҳра задан, суфта кардани чиз.

**МӮҲРАКАШ** مهره‌کش *кҳн.* он ки рӯи коғаз ва дигар чизҳо мӯҳра кашида сайқал ва ҷило медиҳад: **коғази мӯҳрадор**.

**МӮҲРАКАШӢ** مهره‌کشی касб ва кори мӯҳракаш.

**МӮҲРАҚ** *а.* محرق *кит.* оташгирифта, ҳариқгирифта; сӯзондашуда, сӯхта.

**МӮҲРАҚАЛАМ** مهره‌قلم асбоби сеқирраи пӯлодӣ, ки дар кандакории филизот (*хусусан мис, биринҷӣ, тило*) истифода мебаранд.

**МӮҲРБАНД** مهربند устои мӯҳрсоз, мӯҳркан.

**МӮҲРДОН** مهردان қуттӣ ё халтача барои нигоҳдории мӯҳр**.**

**МӮҲРДОРӢ** مهرداری 1**.** дорои мӯҳр будан, соҳиби мӯҳр будан. 2**.** нигоҳдории мӯҳр.

**МӮҲРЗАНӢ** مهرزنی *исми амал аз* **мӯҳр задан**; мӯҳр пахш кардан.

**МӮҲРИҚ** *а.* محرق *кит.* сӯзонанда, сӯзон; сӯзанда; **таби мӯҳриқ** таби бисёр баланд.

**МӮҲРКАН** مهرکن устое, ки дар рӯи филиз нақши мӯҳрро меканад.

**МӮҲРКАНӢ** مهرکنی касб ва кори устои мӯҳркан.

**МӮҲРҚОЛАБ** مهرقالب *боф.* қолаби нақшдор, ки ба воситаи он ба матоъ гул мепартоянд.

**МӮҲРОНА** مهرانه *таър.* пуле, ки барои мӯҳр пахш кардани ҳуҷҷат гирифта мешуд.

**МӮҲСИН** I *а.* محسن *кит.* эҳсонкунанда, соҳиби хайрот; некӯкор.

**МӮҲСИН** II *а.* محصن *кит.* порсо, парҳезгор.

**МӮҲТАВИЁТ** *а.* محتویات *ҷ.* **мӯҳтавӣ**: чизҳои фарогирандаи чизе; мундариҷа.

**МӮҲТАВӢ//МӮҲТАВО** *а.* محتوی//محتوا эҳтивокунанда, фарогиранда, дарбаргиранда; ҳовии..., дорои..., шомили...

**МӮҲТАЗИР** *а.* محتضر *кит.* ба ҷонканӣ афтода, дар ҳолати назъ.

**МӮҲТАМАЛ** *а.* محتمل *кит.* коре, ки рӯй доданаш аз эҳтимол дур нест, эҳтимолрафта, эҳтимолӣ.

**МӮҲТАМИЛ** *а.* محتمل *кит.* 1**.** бардорандаи бор, ҳамлкунанда. 2**.** таҳаммулкунанда, тоқаткунанда, сабркунанда.

**МӮҲТАРАМ** *а.* محترم он ки ӯро эҳтиром мекунанд, соҳиби эҳтиром, боэҳтиром; **мӯҳтарам доштан** *касеро* эҳтироми касеро ба ҷо овардан; эҳтиром кардан.

**МӮҲТАРАМАН** *а.* محترماً *ниг.* **мӯҳтарамона**.

**МӮҲТАРАМОНА** محترمانه аз рӯи ҳурмат, бо эҳтиром, эҳтиромона.

**МӮҲТАРИЗ** *а.* محترض *кит.* эҳтирозкунанда, парҳезкунанда; худдорикунанда.

**МӮҲТАСИБ** *а.* محتسب *таър.* назораткунандаи иҷрои қонуну қоидаҳои шариати ислом; назораткунандаи тартибу қоидаи бозор, дурустии сангу тарозу, нархи наво *ва м. инҳо.*

**МӮҲТАШАМ** *а.* محتشم 1**.** соҳибҳашамат, боҳашамат, бошукӯҳ; **бинои мӯҳташам**, **қасри мӯҳташам.** 2**.** бузург, азим: **кӯҳи мӯҳташам**, **қасри мӯҳташам.**

**МӮҲТАШАМӢ** محتشمی мӯҳташам будан; шукӯҳу ҳашамат; бузургӣ, азамат.

**МӮҲТОЛ** *а.* محتال *кит.* ҳилагар, маккор.

**МӮҲТОҶ** *а.* محتاج эҳтиёҷманд, ҳоҷатманд, ниёзманд; **мӯҳтоҷ будан** эҳтиёҷ доштан, **мӯҳтоҷ мондан** эҳтиёҷманд гардидан; **мӯҳтоҷ шудан** эҳтиёҷ пайдо кардан; **мӯҳтоҷи дасти** *касе* **шудан** ба чиз ё ёрии касе эҳтиёҷ пайдо кардан.

**МӮҲТОҶӢ** محتاجی эҳтиёҷмандӣ, ҳоҷатмандӣ, эҳтиёҷ; **мӯҳтоҷӣ кашидан** дар эҳтиёҷ шудан (будан).

**МӮҲҶАБ** *а.* محجب пӯшида, дар ҳиҷоб; пинҳон.

**МӮҲҶАЗ** *а.* مهجز *кит.* дар ҳиҷоб буда; пӯшида, пинҳон.

**МӮЧИНАК** موچینک *ниг.* **мӯйчинак**.

**МӮҶАЗ** *а.* موجز кӯтоҳ карда, мухтасар.

**МӮҶАЗБАЁНӢ**موجزبیانی баёни кӯтоҳ ва мухтасар дар гуфтор ва таълифот.

**МӮҶИБ** *а.* موجب сабаб, боис; **ба мӯҷибе** бо сабабе; бо баҳонае; **ба мӯҷиби...** ба асоси...;

мувофиқи...

**МӮШИКОФ** موشکاف нуктасанҷ, дақиққори борикбин; он ки масъалаеро бо ҳамаи нозукиҳо ва ҷузъиёташ месанҷад.

**МӮШИКОФӢ** موشکافی дақиқӣ ва нуктасанҷӣ дар корҳо, борикбинӣ.

**МӮШИКОФОНА** موشکافانه ба таври дақиқ ва борикбинона, нуктасанҷона.

**МӮЪЗАМ** *а.* معظم *кит.* қисми бузург ва асосӣ, қисмати аъзами чизе, бештари чизе.

**МӮЪЛАМ** *а.* معلم 1. аламдор, нишондор, аломатдор. 2. мунаққаш, пурнақшу нигор.

**МӮЪМИН** *а.* مؤمن *д.* боимон, имондор, диндор; **изои мӯъмин ҳаром** *д.* ранҷондани мусулмон ҷоиз нест.

**МӮЪТАБАР** *а.* معتبر 1. боэътибор, соҳибэътибор. 2. мӯҳтарам, иззатманд, боobрӯ: **одами мӯътабар ва машҳур**. 3. боэътимод, мӯътамад, боваринок: **манбаъҳои мӯътабар; мӯътабар будан** эътибор доштан.

**МӮЪТАБАРӢ** معتبری мӯътабар будан; мӯҳтарамӣ, боэътиборӣ, иззатмандӣ.

**МӮЪТАД(Д)** *а.* معتد *кит.* 1. ба ҳисоб гирифта, шумурдашуда. 2. тахминшуда, гумонкарда.

**МӮЪТАДИЛ** معتدل 1. дар ҳадди эътидол, миёна: **иқлими мӯътадил.** 2. мутаносиб, мувофиқ. 3. мӯътадилона; мувофиқи меъёр, ба таври бояду шояд.

**МӮЪТАДИЛӢ** معتدلی мӯътадил будан, дар ҳолати эътидол.

**МӮЪТАДИЛОНА** معتدلانه ба таври мӯътадил, ба таври бояду шояд.

**МӮЪТАЗИЛ** *а.* معتزل *кит.* 1. канорагир, узлатгузин, гӯшанишин. 2. пайрави ҷараёни мӯътазилия.

**МӮЪТАЗИЛА** *а.* معتزله *ниг.* **мӯътазилия**.

**МӮЪТАЗИЛИЯ** *а.* معتزليه *ф., д.* ҷараёнест дар ислом, ки пайравони он ба баъзе аҳкоми дин бо далелҳои ақлӣ ва мантиқӣ муносибат карданро талқин менамуданд.

**МӮЪТАКИФ** *а.* معتکف *кит.* 1. гӯшанишин. 2. *д.* он ки барои ибодат масҷид ё гӯшаеро ихтиёр кардааст.

**МӮЪТАҚИД** *а.* معتقد эътиқодманд, эътиқодкарда, боваркарда.

**МӮЪТАҚИДАН** *а.* معتقداً *кит.* аз рӯи эътиқод; эътиқодона, бо бовари тамом.

**МӮЪТАМАД** *а.* معتمد эътимоднок, боэътимод, боварнок, дилпуршаванда: **далелҳои мӯътамад**.

**МӮЪТАРИЗ** *а.* معترض *кит.* он ки ба сухан ё кори касе эрод мегирад; эътирозкунанда, муқарриз; мунаққид.

**МӮЪТАРИФ** *а.* معترف *кит.* эътирофкунанда, иқроршаванда, базимагиранда (*мас., гуноҳи худро*): **мӯътариф шудан**.

**МӮЪТОД** *а.* معتاد 1. одаткарда. 2. расм, одат; **мӯътод шудан** одат шудан.

**МӮЪҶАМ** *а.* معجم 1. *кит.* тартиби алифбои ҳарфҳои арабӣ, ки ихтирои аҳли аҷам аст. 2. *збш.* ҳарфҳои нуқтадори алифбои арабӣ, ҳуруфи манқута.

**МӮЪҶИЗ** *а.* معجز *кит.* 1. оҷизкунанда. 2. кори ҳайратовар, аҷибу ғариб.

**МӮЪҶИЗА** *а.* معجزه 1. *д.* кори аз одат берун, ки эъҷози пайғамбарон аст ва дигарон аз кардани он оҷизанд; **мӯъҷиза шумурдан** кори аз одат берун шумурдан, кори ғайриимкон ҳисоб кардан. 2. кори ҳайратовар, кори аҷиб, кори шигифтовар; **мӯъҷиза нишон додан** кори ниҳоят аҷибу шигифт зоҳир кардан.

**МӮЪҶИЗАВӢ** معجزوی *мансуб ба* **мӯъҷиза**; ниҳоят ҳайратангез, фавқулода аҷибу тааҷҷубовар.

**МӮЪҶИЗАДОР** معجزه‌دار *ниг.* **мӯъҷизанок**.

**МӮЪҶИЗАКОР** معجزه‌کار соҳибэъҷоз; мӯъҷизаофарин.

**МӮЪҶИЗАКОРӢ** معجزه‌کاری мӯъҷизакор будан; мӯъҷиза нишон додан.

**МӮЪҶИЗАКОРОНА** معجزه‌کارانه ба таври ҳайратангез; мӯъҷизаосо.

**МӮЪҶИЗАОВАР** معجزه‌آور мӯъҷиза нишондиҳанда; ҳайратовар.

**МӮЪҶИЗАОСО** معجزه‌آسا мӯъҷизамонанд, шабеҳи мӯъҷиза; ҳайратовар: **ба таври мӯъҷизаосо**.

**МӮЪҶИЗАОФАРИН** **معجزه‌آفرین** он ки ё он чи корҳои мӯъҷизавӣ мекунад, кори ҳайратовар нишон медиҳад: **дастони мӯъҷизаофарин**.

**МӮЪҶИЗАСОЗ** **معجزه‌ساز** 1. *ниг.* **мӯъҷизаофарин**. 2. соҳир, ҷодугар.

**МӮЯ** I **مویه** қилтиқи хӯшаи ғалла, сӯк.

**МӮЯ** II **مویه** *кит.* гиря, навҳа, нолаи ҳазин; **мӯя кардан** гиря кардан.

**МӮЯГАР** **مویه‌گر** *кит.* навҳагар, овозандоз, зани навҳагар (*дар рӯзи мотам*).

**МӮЯК** **مویک** 1. кафидагии зарфҳои чинӣ ва сафол, ки ба мӯй монанд шуда ба назар мерасад; **мӯяк рафтааст** кафидагӣ пайдо кардааст. 2. сими нозуки механизми соат: **мӯяки соат**. 3. решаи нозуки растанӣ; **мӯяки чароғи барқӣ** сими ниҳоят борик ва нозуки чароғи барқӣ, ки аз қувваи барқ даргирифта рӯшноӣ медиҳад.

**МӮЯКДОР** **مویک دار** сӯкдор,

**МӮЯСАРО** **مویسرا** *ниг.* **мӯягар**.

# Н

Н *ҳарфи ҳаждаҳуми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар алифбои арабиасоси тоҷикӣ ҳарфи нун* (ن)*; дар ҳисоби абҷад ба адади 50 баробар аст.*

**НА** نه 1. *ҳиссачаи инкорӣ* не; **на... балки...** не, лекин..., **на ин ки...** на фақат..., на танҳо; **на...,**на на ва на он, ҳеҷ кадом; **не..., на...; на**..., **на**.... **на фақат** на танҳо. 2. *пешванд, ки бо феълҳо ҳамроҳ омада, маънии инкор ва нафйро медиҳад*: **ҷавоб надод, сухан нагуфт** *ва г.*

**НААМ** I *а.* نعم ҳа, бале, оре; *муқоб.* **ло**.

**НААМ** II *а.* نعم чорпо (ҳамчун уштур, гову гӯсфанд).

**НААРЗАНДА** نه‌ارزنده беарзиш, беқадр.

**НАБАВӢ** *а.* نبوی *мансуб ба* **набӣ**; пайғамбарӣ.

**НАБАРД** نبرد ҷанг, ҳарб, разм; ҷангу ҷидол.

**НАБАРДА** نبرده *кит.* 1. мутааллиқ ба набард, ҷангӣ: **қабои набарда**. 2. марди ҷангӣ, ҷанговар; далер, шуҷоъ, диловар, паҳлавон.

**НАБАРДАФЗОР** نبردافزار *кит.* ҷангафзор, силоҳи ҷанг.

**НАБАРДАҶАВОН** نبرده‌جوان *кит.* паҳлавони ҷавон, ҷавони диловар, ҷангвари ҷавон.

**НАБАРДГОҲ** نبردگاه ҷои ҷанг, майдони ҷанг.

**НАБАРДӢ** نبردی 1. *марбут ба* **набард**; ҷангӣ. 2. ҷангҷӯй, пархошҷӯ, ҷанговар.

**НАБАРДОЗМО(Й)** نبردآزما(ی) ҷанговари ботаҷриба, паҳлавони ҷангозмуда.

**НАБАРДОЗМУДА** نبردآزموده *ниг.* **набардозмо**.

**НАБАСА** نبسه *ниг.* **набера**; писарзода, духтарзода, набера.

**НАБАҲРА** نبهره *кит.* 1. қалб ва носара (дар бораи пул, нуқра *ва г.*); паст, ночиз. 2. *маҷ.* пинҳон, пӯшида; чапғалат.

**НАБЕРА** نبیره фарзанди фарзанд, фарзандзода, писарзода ё духтарзода.

**НАБЕРАДОР** نبیره‌دار соҳибнабера (бобо ё модаркалон).

**НАБЕРАЧА** نبیرچه набераи хурдсол.

**НАБЗ** *а.* نبض задани (ҷунбиши) раги шараёни инсон ва ҳайвон, ки ба тапиши дил вобаста аст; **набзи** *касеро* **санҷидан (дидан)** ламс кардани маҳалли набзи касе (*мас., раги ҷунбандаи банди дастро бо ангуштон ё ба воситаи асбоб бо мақсади муайян кардани фишори хуни ӯ*); **набз аз задан мондан** аз ҷунбиш мондани набз; мурдан; ⌑ **набзи сайёра** вазъияти сиёсию иқтисодӣ ва фарҳангии ҷаҳон.

**НАБЗГИРӢ** نبض‌گیری раги ҷунбандаи дастро ба даст гирифтан бо мақсади ташхиси ҳолати бемор.

**НАБЗНИГОР** نبض‌نگار *ниг.* **набзсанҷ**.

**НАБЗСАНҶ** نبض‌سنج он ки набзи беморро муоина мекунад.

**НАБЗСАНҶӢ** نبض‌سنجی *исми амал аз* **набз санҷидан**.

**НАБЗШИНОСӢ** نبض‌شناسی соҳаи тиб, ки ба муоинаи набзи беморон машғул аст.

**НАБИД//НАБИЗ** نبید//نبیذ *кит.* шароби хурмо; шароб, май.

**НАБИШТА** نبشته *ниг.* **навишта**.

**НАБИШТАН** نبشتن *ниг.* **навиштан**.

**НАБӢ** *а.* نبی *д.* пайғамбар, расул.

**НАБОТ** I *а.* نبات гиёҳ, растанӣ.

**НАБОТ** II *а.* نبات як навъ ширинии шӯшашакли булӯрмонанд, ки аз ҷӯшонидан ва сард кардани шакар ҳосил мешавад; **қанду набот** (*дар мавриди дӯстдорӣ ба кӯдак гуфта мешавад*).

**НАБОТӢ** I نباتی *мансуб ба* **набот**; гиёҳӣ; равғани наботӣ равғани аз ҳосили растаниҳо гирифта.

**НАБОТӢ** II نباتی бо қанди набот ширинкарда; ширин, (*мас., чой ё ягон мева*).

**НАБОТОТ** *а.* نباتات *ҷ.* **набот** I; **олами наботот** дунёи растаниҳо.

**НАБОТОТШИНОС** نباتات‌شناس он ки набототро меомӯзад, гиёҳшинос.

**НАБОТОТШИНОСӢ** نباتات‌شناسی илми омӯхтани наботот, гиёҳшиносӣ.

**НАБОТПАЗ** نبات‌پز он ки набот мепазад, ҳалвогар.

**НАБОТПАЗӢ** نبات‌پزی набот пухтан, ҳалвогарӣ.

**НАБОТЧОЙ** نبات‌چای чойи наботӣ, чойи набот андохташуда.

**НАБОҲАТ** *а.* نباهت *кҳн.* наҷобат, ҷавонмардӣ; бузургӣ.

**НАБОШАД** نباشد 1. *шакли инкории аористи шахси сеюми танҳои феъли* **будан.** 2. агар ин тавр бошад..., дар ин сурат..., дар ин ҳол... 3. *пайвандак* дар ҳолате ки..., дар сурате ки..., вагарна.

**НАВ** نو 1. он чи, пеш аз ин мавҷуд набуд, аввалин бор сохташуда ё таҳияшуда; ҷадидан ихтироъгардида; тоза,ҷадид; *муқоб.* **кӯҳна**; **расму оини нав**, **ҳаёти нав, ҳодисаи нав; бинои нав** имورати тозабунёд, бинои навсохт; **либоси нав** сарутани тозадӯхт, либоси ҳанӯз напӯшида; **меваи нав** аввалин мева аз ҳосили имсола; **роҳи нав** роҳи ба тозагӣ сохташуда. 2. ба қарибӣ пайдошуда, ба наздикӣ арзи вуҷуд карда; **маҷаллаю рӯзномаҳои нав** а) маҷаллаю рӯзномаҳои бори аввал нашршуда; б) нусхаҳои маҷаллаю рӯзномаҳои ба наздикӣ чопшуда, ки ҳоло нахондаанд; **одами нав** шахси ба қарибӣ ба ҷое омада, ки дигарон ӯро намешиносанд; **раиси нав** роҳбари ба қарибӣ таъйин ё интихобшуда; **кору касби нав** кору касби ҳоло ноозмуда ва омӯхта нашуда; **соли нав** соли ба қарибӣ дохилшаванда, соли дар рӯзҳои наздик фаторасида. 3. иловагӣ, дигар, ба ғайри он чи буд: **муваффақиятҳои нав, қувваҳои нав, ҳусни нав; либос нав кардан** либоси дигар пӯшидан, либос иваз кардан. 4. ҳозир ҳамин, ҳоло, ба тозагӣ, андак вақт пеш. 5. *маҷ.* пешқадам, мутараққӣ; **навнав** тоза ба тоза; **нав ба нав** тоза ба тоза; такрор ба такрор; **аз нав //аз сари нав** дигарбора, дубора, гашта.. **замини нав** *ниг.* **навкорам (замини навкорам); мактаби нав** мактаби тарзи таълимаш тоза, мактаби усули таълимаш ҷадид; **аз нав дида баромадан** дубора аз назар гузаронидан, таҷдиди назар кардан; **аз нав сохтан** дубора ба вуҷуд овардан, тамоман дигар кардан; **нав карда гирифтан** тоза карда гирифтан, дигар кардан, иваз карда гирифтан.

**НАВАД** نود *шумораи миқдорӣ* адади даҳие, ки пас аз ҳаштод ва пеш аз сад меояд, адади 90.

**НАВАДСОЛА** نودساله навад сол дошта; синнаш ба навад расида.

**НАВАДСОЛАГӢ** نودگسالگی навадсола будан; навад сол доштан.

**НАВАДУМ** نودم *шумораи тартибӣ аз* **навад**.

**НАВАДУМИН** نودمین *ниг.* **навадум**; касе ё чизе, ки дар шумораи навадум қарор дорад.

**НАВАКАК** نوکک 1. ба ҳамин наздикӣ, ҳозиракак. 2. *шакли навозиши* **нав.**

**НАВАКӢ** نوکی *гуфт.* ба наздикӣ, ба тозагӣ.

**НАВАНД** نوند *кит., ниг.* **наванда.**

**НАВАНД(А)**(نوند(ه *кит.* 1. аспи тезрав, аспи тундрав; асп; **наванди чорпар** аспи тезрафтор, аспи тезтак, аспи чорхезгиранда. 2. қосид, пайк, номабар. 3. тезфаҳм, зирак. 4. номи кӯҳе дар Эрон, ки оташкадаи маъруфи Озар барзин дар он ҷо воқеъ будааст.

**НАВАНГӢ** نونگی *гуфт.* он ки ё он чи ҳозиракак буд; он ки ё он чи ҳамин ҳозир номаш зикр шуд ё мавриди сухан буд.

**навард** نورد 1. *асоси замони ҳозира* аз **навардидан**.

2. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънои* тайкунанда: **саҳронаворд, дарёнаворд, кайҳоннаворд**.

**НАВАРД** نورد 1. дар дастгоҳи бофандагӣ чӯбест, ки матои бофташуда ба он мепечад. 2. чизи печида; туби матоъ; лӯлапеч, тӯмори мактуб. 3. *кит.* андӯхта, ҷамъкарда. 4. *кит.* ҳошияе, ки дар нӯги остин ва бару домани либос медӯзанд; ◻ **аз ҳар наворд** ба ҳар тариқ.

**НАВАРДДОР**نورددار дорои наворд (1).

**НАВАРДИДАН** نورديدن *кит.* 1. печидан, печонидан, қат кардан. 2. тай кардан, паймудан, гузаштан; гаштан, гардидан.

**НАВАРДӢ** نوردی *мансуб ба* **наворд; навcovдор.**

**НАВАРДЧА** نوردچه *шакли тасғири* **наворд**; наварди хурд.

**НАВАРӮС** نوعروس келини нав, духтари нав шавҳаркарда, наварӯс.

**НАВАСА** نوسه *лаҳҷ., ниг.* набера.

**НАВБАР**نوبر 1. дарахте, ки нав ба мевадиҳӣ даромадааст. 2. аввалин меваи расидаи дарахт *ва г.* дар мавсим, меваи наврасида; **ниҳоли навбар** а) ниҳоли нав ба мевадиҳӣ даромада; б) *кин.* ҷавони нав ба балоғатрасида; духтари қадрас.

**НАВБАРӢ** نوبری 1. айёми нав ба ҳосил даромадани дарахт. 2. овони наврасӣ.

**НАВБАРНИҲОЛ** نوبرنهل *ниг.* **ниҳоли нав бар**.

**НАВБАРОМАД** نوبرامد нав пайдошуда, ба тозагӣ зоҳиршуда, ба тозагӣ баромада.

**НАВБАТ** I *а.* نوبت 1. тартиб дар кардани коре; вақту фурсати аз рӯи тартиб фаророрасида барои иҷрои коре ё додану гирифтани чизе. 2. дафъа, карат, бор; **дар навбати дигар**. 3. давр, замон. 4. марҳила дар силсилаи коре ё сохтмоне, ки тибқи нақшаи қаблӣ ба иҷро мерасад; **навбат ба навбат** пешу пас, пайи ҳам, аз пайи ҳамдигар; **ба навбат** ботартиб, пешу пас, пайи ҳам; **ба (дар) навбати худ** ба тартиб, аз рӯи тартиб; **дар навбати аввал** пеш аз ҳама, якумин шуда; **навбат гирифтан** барои кардани коре ё гирифтани чизе ба тартиб дар саф истодан; **навбат надодан** фурсат надодан, имконият надодан (ба касе барои коре); **навбат омадан (расидан)** ба касе аз рӯи тартиб расидани вақт ва фурсати иҷрои коре; **ба (дар) навбат истодан** бо тартиб пайи ҳам истодан барои коре ё гирифтани чизе; **дар навбати аввал гузоштан** дар ҷои якум мондан, аҳамияти махсус додан; имтиёз додан.

**НАВБАТ** II *а.* نوبت *кит.* 1. табли калон, нақора; **навбат задан** табл задан, нақора задан. 2. хаймаи бузург; боргоҳ.

**НАВБАТГОҲ** نوبتگاه посбонгоҳ, қаровулхона.

**НАВБАТДОР** نوبت‌دار 1. он ки мутобиқи тартибу нақшаи пешакӣ вазифаеро ба ҷо меорад: **навбатдори синф, духтури навбатдор, навбатдор шудан**. 2. посбоне, ки дар навбати худ посдорӣ мекунад.

**НАВБАТДОРӢ** نوبت‌داری 1. навбатдор будан, кори навбатии худро иҷро кардан. 2. посбонӣ, қаровулӣ: **навбатдорӣ кардан**.

**НАВБАТЗАН** نوبت‌زن посбони нақоразан, ки дар вақтҳои муайян нақора мезанад, нақоразан, нақорачӣ.

**НАВБАТИГОҲ** نوبتیگاه *кит.* хаймаи калони посбонӣ, ки онро боргоҳ ҳам мегӯянд.

**НАВБАТӢ**نوبتی *мансуб ба* **навбат**; он чи бо тартиби муайян, пайи ҳам карда мешавад: **маҷлиси навбатӣ**, **рухсатии навбатӣ**; **шӯхии навбатӣ** ҳазлу шӯхии ҳамешагӣ, ҳарвақтина.

**НАВБАТНАВОЗ** نوبت‌نواز *ниг.* **навбатзан**.

**НАВБАТПОЙ** نوبت‌پائی навбати худро мунтазир шудан.

**НАВБАТЧӢ** نوبتچی *ниг.* **навбатдор**.

**НАВБАҲОР** نوبهار аввали фасли баҳор; **абри навбаҳор, фасли навбаҳор**.

**НАВБАҲОРӢ** نوبهاری он чӣ ба аввали баҳор мансуб аст ё дар аввали баҳор рӯидааст: **гулҳои навбаҳорӣ**.

**НАВБАҲРА** نوبهره ҳосили якуми юнучқа; юнучқаи барра.

**НАВБЕХ** نوبیخ навниҳол, ниҳоли нав шинондашуда.

**НАВБОВА** نوباوه *кит.* 1. меваи аввал расида, пешпазак, аввалин меваи боғ. 2. *кит.* кӯдак, фарзанд.

**НАВБОҒ** نوباغ боғи нав, боғи навбунёд.

**НАВБОЛИҒ نوبالغ** нав ба балоғат расида, наврас.

**НАВБОРИДА نوباریده** ба тозагӣ борида, нав аз ҳаво рехта: **барфи навборида**.

**НАВБОФТА نوبافته** ба тозагӣ бофташуда.

**НАВБУНЁД نوبنیاد** нав сохташуда, ба тозагӣ биноёфта: **бинои навбунёд**, **боғи навбунёд**.

**НАВБУРУТ نوبروت** он ки нав бурут бароварда-аст, навхат; навҷавон.

**НАВВОБ** *а.* **نواب** *таър.* 1. ҳонишин, волӣ. 2. лақаби амирон ва шоҳзодагон (асосан дар Ҳинд).

**НАВГАРОӢ نوگرائی** *нав.* пайравӣ аз сабки усулҳои ҷадид, навҷӯӣ, навпардозӣ.

**НАВГАРО نوگرا** *нав.* он ки ба сабку услуби ҳозиразамон пайравӣ мекунад, навпардоз.

**НАВГОНӢ نوگانی** *нав.* 1. меваи нахустини да-рахт. 2. чизи нав (тоза), чизи навбаромад.

**НАВГУЛ نوگل** 1. гули навшукуфта; дарахти соли аввал гулкарда. 2. *маҷ.* навҷавон, хусусан дух-тари наврас.

**НАВҒОН نوغان** *кит.* тухми кирмак, кирми пилла.

**НАВДА نوده** 1. шохчаи навраси дарахт. 2. қаламча.

**НАВДАВЛАТ نودولت** он ки нав соҳиби давлату сарват шудааст; он ки ба тозагӣ ба мансабу давлат расидааст.

**НАВДАВЛАТӢ نودولتی** навдавлат будан, акнун ба сарвату давлат расидан.

**НАВДАДАВОНӢ نودهدوانی** навда баровардани дарахт, **айёми навдадавонӣ** айёми шохчаба-рории дарахтон.

**НАВДАДОР نودهدار** дарахти шохчадор.

**НАВДАМ نودم** 1. ҷавон, наврас. 2. *маҷ.* навкор; одами нав ба вазифае таъйиншуда.

**НАВДАМИДА نودمیده** наврасида; наврӯида; на-вбаромада: **муйлаби навдамида.**

**НАВДАНДОН نودندان** кӯдаки навзоде, ки акнун дандон баровардааст.

**НАВДАНИҲОЛ نودهنهال** ниҳоли ҷавон, навниҳол.

**НАВДАРС نودرس** нав ба дарсхонӣ саркарда, навомӯз.

**НАВДАРСХОН نودرس‌خوان** нав ба дарсхонӣ шурӯъкарда; **талабаи навдарсхон**.

**НАВДАЪВАТ نودعوت** он ки бори аввал ва ба қарибӣ ба хизмати ҳарбӣ даъват шудааст.

**НАВДОМОД نوداماد** он ки ба тозагӣ зан гириф-таасат, ҷавони навхонадор.

**НАВДӮХТА نودوخته** нав дӯхташуда, ба тозагӣ дӯхташуда.

**НАВДӮШ نودوش :шири навдӯш** шири нав дӯшида.

**НАВДӮШИДА نودوشیده** *сифати феълӣ ва феъли ҳол аз* **дӯшидан;** навдӯшидашуда (*оид ба* шир).

**НАВЁДГИР نویادگیر** навкор, ба тозагӣ кореро омӯхта.

**НАВЗАМИН نوزمین** замини нав киштбоб шуда, замини навкорам.

**НАВЗО نوزا** навзоида, ба қарибӣ бача таваллудкарда.

**НАВЗОД(А) نوزاد(ه)** кӯдаки навзоидашуда; нав аз модар таваллудшуда.

**НАВЗОЙ نوزای** *ниг.* **навзо.**

**НАВИГАРИДӮСТ نویگری‌دوست** дӯстдори навигарӣ; навпараст.

**НАВИГАРӢ نویگری** 1. нав будан, тозагӣ. 2. чизи нав, чизи тоза ба вукӯъ пайваста, он чи, ки то ҳол мавҷуд набуд ё зоҳир нашуда буд. 3. *гуфт.* хабари тоза, хабари нав; **навигариҳои рӯз** ахбори тоза аз вазъи замони ҳол.

**НАВИГАТСИЯ** *лот.* **نویگتسیه** 1. киштиронӣ (*ҳам дар об ва ҳам дар ҳаво*). 2. соҳаи илми кишти-ронист, ки тарзу усулҳои идораи киштиҳоро ҳам дар обу ҳам дар ҳаво меомӯзад. 3. давраи муайяне аз фасли сол, ки обу ҳаво ба киштиронӣ ва парвози киштиҳои ҳавоӣ им-кон медиҳад.

**НАВИГАТСИОНӢ نویگتسیانی** *мансуб ба* **нави-гатсия**; **давраи навигатсионӣ** муддате, ки киштиронӣ имкон дорад.

**НАВИД نوید** мужда, хабари хуш; ваъда.

**НАВИН نوین** нав, тоза; навтарин.

**НАВИС نویس** 1. *асоси замони ҳозира аз* навиш-тан; **навис–навис** бо такрор ва бисёру пайва-

ста навиштан. 2. *ҷузъи пасини калимаҳои мураккаб ба маънои* нависандаи чизе*:* **номанавис, шеърнавис, ҳикоянавис**.

**НАВИСАНДА** نویسنده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **навиштан**; он ки навиштааст, касе, ки иншо кардааст, нигоранда. 2. он ки машғули фаъолияти адабӣ аст, асарҳои бадеӣ эҷод мекунад; муаллифи асари бадеӣ: **Иттифоқи нависандагони Тоҷикистон, Нависандаи халқии Тоҷикистон.**

**НАВИСАНДАГӢ** نویسندگی нависанда будан, шуғлу амали нависанда.

**НАВИСОНАВИС** نویسانویس бисёр навиштан, аз ҳад зиёд ва беҳуда навиштан.

**НАВИСОНДАН** نویساندن *тарзи бавоситаи* **навиштан**.

**НАВИШТ** نوشت *асоси замони гузаштаи* **навиштан**: **тарзи навишти ҳарфҳо**.

**НАВИШТА** نوشته 1. *феъли ҳол ва сифати феълии замони гузашта аз* **навиштан.** 2. ҳар чизи навишташуда; китобатшуда; **навишта гирифтан** рӯнавис кардан, рӯбардор кардан.

**НАВИШТАН** نوشتن 1. фикре, матлаберо рӯи (ба рӯи) коғаз овардан, нигоштан. 2. таълиф кардан, эҷод кардан, ба вуҷуд овардани асари адабӣ ё илмӣ. 3. рӯбардор кардан, рӯнавис кардан, китобат намудан.

**НАВИШТАНӢ** نوشتنی *сифати феълии замони оянда аз* **навиштан**; он чи навишта мешавад; лоиқи навиштан; муносиби навиштан.

**НАВИШТАҶОТ** نوشتجات *ҷ.* **навишта**; чизҳои навишташуда; навиштаҳо; нигоришот.

**НАВИШТОР**نوشتار навишт; (тарзи) иншо, нигориш.

**НАВИШТОРӢ** نوشتاری *мансуб ба* **навиштор**; хаттӣ, китобатӣ, иншоӣ; **забони навишторӣ** забони китобӣ; *муқоб* **гуфторӣ**.

**НАВӢ** نوی нав будан; навигарӣ, тозагӣ (*нисбат ба пайдоиш*): **тарафдори навӣ**.

**НАВКАНДА** نوکنده 1. ба тозагӣ кандашуда, нав кофташуда; **ҷӯи навканда**. 2. ба тозагӣ аз дарахт чида ё аз палак ҷудо карда: **харбузаи навканда**.

**НАВКАР//НӮКАР** نوکر 1. мулозим, хизматгор, чокар. 2**.** *таър.* аскари як дастаи низомӣ дар аморати Бухоро.

**НАВКАРӢ//НӮКАРӢ** نوکری 1. хизматгорӣ, чокарӣ, пешхизматӣ. 2. *таър.* хизмат дар дастаи низомии навкарон.

**НАВКАРОНА//НӮКАРОНА** نوکرانه монанди навкар, шабеҳи хизматгор; чоплусона. 2. *таър.* хизматона ба навкар.

**НАВКИСА** نوکیسه он ки нав соҳиби пулу мол шудааст, одами нав пулдоршуда.

**НАВКОР** نوکار касе, ки ба ягон кор нав шурӯъ кардааст ва таҷрибаи корӣ надорад.

**НАВКОРАМ** نوکارم ба тозагӣ кишт шуда, навкишт; **замини навкорам** замини нокорами ба тозагӣ обёрӣ ва корамшуда.

**НАВКОРӢ** نوکاری навкор будан дар коре, камтаҷриба будан.

**НАВҚАЛАМ** نوقلم *маҷ.* он ки тоза ба нависандагӣ шурӯъ кардааст: **адиби навқалам**.

**НАВҚИРАВ** نوقرو нав; истифоданашуда; **корди навқирав** корди нав тезкарда.

**НАВҚИРОН** نوقران 1. ба тозагӣ наздикшуда, пайваста ба чизе. 2. *нуҷ.* ба тозагӣ ба ҳам наздикшуда дар як бурҷ (*оид ба* ситораҳо).

**НАВҚОН** نوقان хӯшаҳои гандум, ки ҳангоми дарав ба замин мерезанд.

**НАВМ** *а.*نوم *кит.* хоб.

**НАВМАШҚ** نومشق он ки ба тозагӣ ба машқе шурӯъ кардааст, навёдгир, навкор.

**НАВМЕД** نومید *ниг.* **ноумед**.

**НАВМЕДӢ** نومیدی *ниг.* **ноумедӣ**; **бо навмедӣ** ноумедона, умедро канда; **ба навмедӣ андохтан** маъюс кардан, ноумед кардан *(касеро);* **ба навмедӣ афтодан** ноумед шудан, маъюс гаштан.

**НАВМЕДОНА** نومیدانه *ниг.* **ноумедӣ**.

**НАВНИҲОЛ** نونهال 1. ниҳоли нав, ниҳоли ба тозагӣ шинондашуда; дарахти ҷавон. 2. *маҷ.* навҷавон, наврас. 3. *маҷ.* он, ки ба коре ё шуғле ба тозагӣ шурӯъ кардааст; **навниҳоли боғи санъат** ҳунарманди ҷавон; **навниҳоли адабиёт** адиби ҷавон.

**НАВО** I نوا 1. садо, овоз; нағма, оҳанг; нола. 2. номи мақоми сеюм аз оҳангҳои "Шашмақом"; **созу наво** нағмаву овоз, оҳангу суруд.

**НАВО** II نوا 1. хӯрок, чизҳои хурданӣ, ғизо. 2. воситаҳои зиндагӣ, чизу чораи рӯзгор; **нарху наво** баҳову арзиши чизҳо дар бозор. 3. насиб, рӯзӣ. 4. сарват, дорой, боигарӣ.

**НАВО** نوا **III** *а.* نوا тухми хурмо, донаи хурмо.

**НАВОБАХШ** نوابخش *кит.* рӯзирасон, раззоқ.

**НАВОБОД** نوآباد нав ободшуда, нав бун-ёдшуда, нав ба вуҷуд овардашуда, навбунёд.

**НАВОВАР**نوآور ҷорикунандаи навигариҳо; он ки дар кору касби худ ягон навигарии муфид медарорад ва ё усулу тарзи нав, фикри тозае пешниҳод мекунад.

**НАВОВАРӢ** نوآوری 1. навигарӣ даровардан. 2. навовар будан, фаъолияти навовар.

**НАВОГАР** نواگر мутриб, сароянда, созанда, навозанда.

**НАВОДИР** *а.*نوادر *ҷ.* **нодир**; чизҳои камёб ва кам дучоршаванда.

**навоз** 1. *асоси замони ҳозира аз* **навохтан**. 2. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънои* навозанда: **оҳангнавоз**, **дуторнавоз**, **торнавоз**. 3. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънои* навозишкунанда: **меҳмоннавоз**, **дилнавоз**, **рӯҳнавоз**.

**НАВОЗ** نواز навозиш, меҳрубонӣ.

**НАВОЗАНДА**نوازنده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **навохтан**. 2. мутриб, созанда.

**НАВОЗАНДАГӢ** نوازندگی навохтани асбобҳои мусиқӣ; касби навозандаи олатҳои мусиқӣ, ҳунари навохтан.

**НАВОЗИШ** I نوازش меҳрубонӣ, шафқат; дилҷӯӣ, **навозиши модар**, **лутфу навозиш**; **бо навозиш** навозишкорона, меҳрубонона; **навозиш кардан** меҳрубонӣ кардан, дилҷӯӣ кардан, дӯстдорӣ намудан.

**НАВОЗИШ** II نوازش мутрибӣ, match сознавозӣ; нағмаву суруд.

**НАВОЗИШГАР** نوازشگر *ниг.* **навозишкор**.

**НАВОЗИШКОР** نوازشکار меҳрубон, дилҷӯ, боилтифот.

**НАВОЗИШКОРОНА** نوازشکارانه бо навозиш, бо меҳрубонӣ, меҳрубонона, илтифоткорона.

**НАВОЗИШКОРӢ** نوازشکاری навозиш, дилҷӯӣ, меҳрубонӣ.

**НАВОИН** نوآئین 1. нав пайдошуда, навбаромад, тозабаромад. 2. *кит.* зебо ва ороста.

**НАВОҚИС** *а.* نواقص *кит., ҷ.* **нақс**.

**НАВОЛ** *а.* نوال *кит.* 1. ато, бахшиш, ҳадя. 2. насиб, баҳра.

**НАВОЛА** نواله 1. хӯрок, таом, тӯша; микдори як бор хӯрдани чизе, як миқдор хӯроке, ки барои касе ҷудо карда мешавад. 2. кулӯлаи хамир, (зувола) кулӯлаи ягон чизи хӯрданӣ; луқма. 3. ризқ.

**НАВОЛАБУР** نوالهبر корди хамирбурӣ.

**НАВОМАДА** نوآمده он ки ба ҷое ба тозагӣ омадааст.

**НАВОМӮЗ** نوآموز 1. он ки нав ба омӯхтан сар кардааст, навшогирд. 2. он ки дар коре ҳанӯз таҷриба надорад, навкор.

**НАВОН** نوان *кит.* 1. *сифати феълӣ ва феъли ҳоли замони ҳозира аз* **навидан**. 2. хамида, хамшуда, дуто. 3. *маҷ.* суст ва заиф; ◻ **сарви навон** маҳбубаи хушрафтор, ёри хиромон.

**навор** نوار *асоси замони ҳозира аз* **навоpидан;** навоштан.

**НАВОР** نوار 1. риштаи сербари тасмамонанд аз матоъ, чарм ё чизҳои эластикӣ; канора, зеҳ, шероза, лента. 2. лентаи филмгирӣ; **ба навор гирифтан (бардоштан)** а) ба лента сабт кардани овоз ё сурате; б) филмро дар навор сабт кардан, филм бардоштан.

**НАВОРБАРДОР** نواربردار *нав.* дар телевизион ва кино: мутахассисе, ки намоиш ва саҳнаҳоро дар навор сабт мекунад, мутахассиси аксбардор; наворгир, филмбардор.

**НАВОРБАРДОРӢ** نواربرداری *исми амал* **ба навор бардоштан**; шуғл ва кори наворбардор.

**НАВОРГИР** نوارگیر *ниг.* **наворбардор**.

**НАВОРГИРӢ** نوارگیری *ниг.* **наворбардорӣ**.

**НАВОРДОР** نواردار дорои навор, навордошта: **дастгоҳи навордори суратгирӣ**.

**НАВОРШАКЛ نوارشکل** шакли наворро дошта.

**НАВОСА نواسه** *ниг.* **набаса**.

**НАВОСАНҶ نواسنج** *кит.* 1. сароянда, ҳофиз, овозхон; навозанда. 2. *маҷ.* касе, ки қадру қимати сухани мавзунро медонад, сухансанҷ, саррофи сухан, сухандон.

**НАВОСОЗ نواساز** нағмахон, сурудхон, таронагӯй.

**НАВОФАРИН نوآفرین** касе, ки чизи нав месозад; нововар.

**НАВОХОН نواخوان** сурудхон, нағмахон; **мурғи навохон** булбул.

**НАВОХОНӢ نواخوانی** сурудхонӣ, нағмахонӣ, нағмасароӣ.

**НАВОХТ** I **نواخت** навозиш, меҳрубонӣ, дилҷӯӣ.

**НАВОХТ** II **نواخت** оҳанг, суруд, тарона.

**НАВОХТАН** I **نواختن** асбоби мусиқиро ба садо даровардан, созандагӣ кардан; **шикам (аз гуруснагӣ) танбӯр навохтан** *киноя аз* хеле гурусна будан.

**НАВОХТАН** II **نواختن** навозиш кардан, меҳрубонӣ, дилҷӯӣ кардан, илтифот зоҳир намудан.

**НАВОҲИНИШИН نواحی‌نشین** муқими ноҳия, сокини ноҳия.

**НАВОҲӢ** *а.* **نواحی** *ҷ.* **ноҳия; дар ин навоҳӣ** дар ин наздикиҳо.

**НАВПАР نوپر** ба тозагӣ пару бол баровардa, нав ба парвоз сар карда: **чӯҷаи навпар**.

**НАВПАРАСТ نوپرست** толиб ва ишқбози ҳар як чизи нав.

**НАВПАРВОЗ نوپرواز** нав ба парвоз (паридан) сар карда: **мурғи навпарвоз**.

**НАВПАРДОЗ نوپرداز** 1. нав пардоз (рангубор) додашуда: **кафши навпардоз**. 2. тарафдори навӣ, нововар:**шоири навпардоз**.

**НАВПУХТ(А) نوپخت//نوپخته** ҳар чизи ба тозагӣ пухташуда, расида: **таоми навпухта**, **ҷави навпухта**.

**НАВРАС نورس** 1. нав қадкашида, нав ба камолрасида: **ҷавони наврас; насли наврас** насли ҷавон, ҷавонон. 2. навпухта: **меваи наврас**.

**НАВРАСИДА نورسیده** *ниг.* **наврас**.

**НАВРАСТА نورسته** наврас, наврасида: наврӯида, наврӯста (оид ба растаниҳо): **алафи наврасида**.

**НАВРЕХТА نوریخته** ба тозагӣ афтида; чакида: ҳамин ҳоло: **шабнами наврехта**.

**НАВРАСӢ نورسی** навҷавонӣ; ҷавонӣ: **айёми наврасӣ** замони (давраи, солҳои) наврас будан.

**НАВРИШ نوریش** нав ришбароварда, ба тозагӣ ришаш дамида: **ҷавони навриш**.

**НАВРУСТА نورسته** наврӯида; **гули навруста** а) гули ба тозагӣ сабзида; гули навшукуфта; б) *киноя аз* маҳбуба, маъшуқа.

**НАВРӮЗ نوروز** 1. рӯзи аввали соли ҳиҷрии шамсӣ, ки ба 21 март баробар меояд ва ин рӯз иди соли нав аст; **иди Наврӯз**. 2. умуман ид, ҷашн.

**НАВРӮЗГОР نوروزگار** нав хонадоршуда, марде, ки нав зан гирифтааст ё зане, ки нав шавҳар кардааст.

**НАВРӮЗӢ نوروزی** 1. *мансуб ба* **наврӯз**: **сайри наврӯзӣ**. 2. тӯҳфаи идона ба муносибати ҷашни наврӯз: **идии наврӯзӣ**.

**НАВРӮЗМОҲ نوروزماه** моҳи наврӯз, фарвардии моҳ.

**НАВРӮИДА نوروئیده** *ниг.* **навруста**.

**НАВСАБЗ نوسبز** ба тозагӣ сабзшуда, он чи нав сабз шудааст: **дарахтони навсабз**.

**НАВСАБЗИДА نوسبزیده** *ниг.* **навсабз**: **баргҳои навсабзида**.

**НАВСАВОД نوسواد** нав саводбароварда, акнун саводаш баромада: **бачаи навсавод**.

**НАВСОЗӢ نوسازی** *исми амал аз* **нав сохтан**; дигаргунсозӣ: **навсозиҳои инқилобӣ**.

**НАВСОХТ نوساخت** нав сохташуда, навбунёд: **бинои навсохт**.

**НАВТАҲСИЛ نوتحصیل** он ки нав ба таҳсил шурӯъ кардааст.

**НАВТАШКИЛ نوتشکیل** ба тозагӣ шакл гирифта, созмонёфта, навбунёд.

**НАВТАЪСИС نوتأسیس** ба тозагӣ бунёд шуда,

асос гузошта.

**НАВФИКР**نوفکر шахси соҳиби тафаккури ҷадид.

**НАВХАТ** نوخط мӯйлабу ришаш акнун дамида: **ҷавони навхат**.

**НАВХАТМ** نوختم он ки таҳсилро дар мактаб нав ба итмом расонидааст.

**НАВХЕЗ** نوخیز 1. гиёҳи ба тозагӣ аз замин баромада, наврӯида, навсабз: **сабзаҳои (гиёҳҳои) навхез**. 2. наврас, ҷавон.

**НАВХОНАДОР** نوخانه‌دار он ки нав зан гирифтааст ё шавҳар кардааст.

**НАВХОСТА** نوخواسته *ниг.* **навхез: гулҳои навхоста**.

**НАВҲА** *а.* نوحه фиғон, зорӣ, нола, шеван, гиря бо овози баланд дар азову мусибате: **навҳаву фиғон; навҳа кардан** сӯзу гудози худро бо овози баланд ифода кардан; гирис-тан, гиря кардан.

**НАВҲАГАР** نوحه‌گر он ки дар мотам нолаву фиғон мекунад, овозандоз, гирякунанда.

**НАВҲАГАРӢ** نوحه‌گری гиряву зорӣ бо суруди мотам, овозандозӣ.

**НАВҲАСАРО** نوحه‌سرا *ниг.* **навҳагар**.

**НАВҲАСАРОӢ** نوحه‌سرای навҳа кардан, суруди мотамӣ хондан.

**НАВҲАХОНӢ** نوحه‌خوانی *ниг.* **навҳасароӣ**.

**НАВЧА** نوچه 1. нозукандом, қадбаланд, баландқомат: **одами навча**. 2. *кҳн.* хидматгор, қарорӣ, пешхизмат; шогирди саисхона.

**НАВҶАБА** نوجبه *кҳн.* сел, селоб.

**НАВҶАВОН** نوجوان тозаҷавон, ҷавони нав ба балоғат расида.

**НАВҶАВОНӢ** نوجوانی айёми аввали ҷавонӣ, наврасӣ.

**НАВҶӮ** نوجو ҷӯяндаи навигарӣ, нововар.

**НАВҶӮШ** نوجوش 1. *ниг.* **навдӯш**. 2. ба тозагӣ ба ҷӯш омада (*нисбат ба* моеъ).

**НАВШИРА** نوشیره нав ба шира даромада, тоза ширагирифта(*оид ба* меваҳо).

**НАВШОГИРД** نوشاگرد шогирди нав, нав шогирдшуда.

**НАВШОДИР**نوشادر *хим.* моддаи сафеди кристаллӣ, ки дар техникаву тиб истифода мешавад, хлориди аммоний: **ҷавҳари навшодир**.

**НАВШУДА** نوشده аз нав сохташуда; дигаргуншуда, тағйирёфта.

**НАВШУДГОР** نوشدگار ба тозагӣ шудгоршуда: **замини навшудгор**.

**НАВШУКУФТА** نوشکفته гули ба тозагӣ кушодашуда, шукуфаҳояш нав намоёншуда: **гулҳои навшукуфта**; ☐ **оташи навшукуфта** оташи ҳамин ҳозир даргирифта, оташи ба тозагӣ шӯълаваршуда, нав лахчашуда.

**НАВЪ** *а.* نوع 1. хел, ҷинс: **навъи аъло**, **навъҳои нави пахта**; **навъи башар** инсоният, одамизод; **ба навъҳо ҷудо кардан** чизеро мувофиқи сифаташ ба хелҳо ҷудо кардан. 2. тавр, тарз, гуна; **як навъ** а) як хел, навъе, ким -чи хел; б) ба тавре, тавре карда; базур; в) *мас.,* бад нест, мешавад (ҷавобан ба суоли «аҳволатон чӣ хел аст?»); **ба ҳар навъе ки бошад**... ба ҳар роҳе, ки бошад; илоҷе ёфта, чорае андешида; **чи навъ шуда** бо кадом роҳ, чи гуна, бо кадом усул; **як навъ карда** илоҷе ёфта, бо як роҳе, тавре карда; **ҳар навъ карда** а) илоҷе ёфта; бо ягон роҳ. б) чи хеле ки набошад, бо ҳар роҳ

**НАВЪӢ** نوعی 1. *мансуб ба* **навъ**. 2. *биол.* ҷинсӣ, зотӣ.

**НАВЪСАНҶӢ** نوع‌سنجی *кишов.* тухмисанҷӣ.

**НАВЭҶОД** نوایجاد ба тозагӣ эҷодшуда; навбунёд, навсохт.

**НАГАН** نگن як навъ таппончаи ҳафттира, ки тирдони чархзананда дорад.

**НАГУН** نگون сар зеру по боло, сарозер, вож-гун.

**НАГУНБАХТ** نگون‌بخت баргаштабахт, бадбахт.

**НАГУНБАХТӢ** نگون‌بختی нагунбахт будан; шӯрбахтӣ, сияҳбахтӣ.

**НАГУНСОР** نگونسار чаппа, сарнагун, подарҳаво: **нагунсор шудан** сарнагун шудан, аз байн рафтан.

**НАГҲАТ** نگهت *ниг.* **накҳат**.

**НАҒЗ** نغز 1. хуб, некӯ, писандида. 2. бо сифати хуб, бомуваффақият: **амалиёт нағз гузашт**. 3. ба хубӣ, хеле хуб, ба ваҷҳи аҳсан; **нағзаш**

беҳтараш, беҳтар он аст, ки...: **нағзаш ҳамин ки...; нағз дидан** а) ба хубӣ дидан, бо диққат аз назар гузарондан: **ҳар тарафро нағз дида баромадан;** б) дӯст доштан**; нағз донистан** ба хубӣ донистан, хеле хуб огоҳ будан аз чизе; **нағзу бад шудан** ҷангу ҷанҷол кардан бо касе, сурху сафед шудан**; нағз шудан** а) хуб шудан; б) саломат шудан, сиҳат шудан; **нағз кардед** кори хуб кардед; **нағз монед!** сиҳату саломат бошед *(вақти видоъ мегӯянд)*; **нағз равед!** роҳи сафед! тинҷу осуда рафта расед!; **нағз нашудан** анҷомаш хуб набудан, оқибаташ ташвишовар будан; **нағз не** хуб не, кори нек не, маъқул не, писандида не.

**НАҒЗАК** **نغزک** 1. *тиб.* бемории бачагонаи сирояткунанда, ки бар асари он ба бадан обила мебарояд, чечак. 2. доғе, ки дар рӯй баъди обилаи нағзак мондааст; **доғи нағзак** доғи боқимонда аз обилаи нағзак; **нағзак кандан, нағзак буридан** барои пешгирӣ аз бемории нағзак заррае аз барангезонандаи ин касалиро ба организм гузаронидан, ки бо дусе дона чечак баровардан бача аз хавф халос мешавад; чечак кандан, обилакӯбӣ кардан.

**НАҒЗАКАК** **نغزکک** 1. *шакли навозишии* **нағз**. 2. хушнамуд, дилписанд, назаррабо: **ҳавлии нағзакак; духтарчаи нағзакак** духтарчаи хушрӯяку зебо. 3. бисёртар, бештар, ба қадри кофӣ, ба дараҷаи даркорӣ.

**НАҒЗАКБУРӢ** **نغزکبری** *ниг.* **нағзакканӣ**.

**НАҒЗАКДОР****نغزکدار** он ки доғи нағзак дорад.

**НАҒЗАККАНӢ** **نغزککنی** *исми амал аз* **нағзак кандан;** нағзаккӯбӣ.

**НАҒЗАККӮБӢ** **نغزککوبی** *ниг.* **нағзак кандан**.

**НАҒЗӢ** **نغزی** 1. хубӣ, имтиёз, бартарӣ. 2. некӣ, некӯкорӣ; *муқоб.* **бадӣ; нағзӣ кардан** некӣ кардан; фоида ё ёрӣ расондан.

**НАҒИЛ** **نغل** *кҳн.* ҷое, ки дар саҳро ва домани кӯҳ барои паноҳ гирифтани гӯсфандон тавора кашида ё канда шудааст.

**НАҒМА** **نغمه** 1. наво, оҳанг, лаҳн; хониш, суруд: **нағмаи дутор, нағмаи мурғони чаман, гоҳ нағмаю усул, гоҳ Худою расул.** 2. *маҷ.* рафтори бад, рафтори нозеб. 3. *маҷ.* ҳила, найранг; **нағма баровардан** рафтори бад нишон додан, кори ношоиста ва номақбул кардан; ⌑ **ба нағмаи** *касе* **бозидан** бо гуфти касе кор кардан, мувофиқи майли касе амал кардан; дар таҳти таъсири касе будан.

**НАҒМАБОЗ** **نغمه‌باز** *ниг.* **нағмагар** 3.

**НАҒМАБОЗӢ** **نغمه‌بازی** найрангбозӣ, шӯъбадабозӣ.

**НАҒМАГАР** **نغمه‌گر** 1. навозанда. 2. сароянда. 3. *маҷ.* найрангбоз, шӯъбадабоз.

**НАҒМАНАВОЗ** **نغمه‌نواز** навозанда, мусиқинавоз, мутриб.

**НАҒМАНАВОЗӢ** **نغمه‌نوازی** навозандагӣ, мутрибӣ.

**НАҒМАПАРДОЗ** **نغمه‌پرداز** *ниг.* **нағмасаро**.

**НАҒМАПАРДОЗӢ** **نغمه‌پردازی** *ниг.* **нағмасароӣ**.

**НАҒМАСАРО** **نغمه‌سرا** нағмахон, сароянда, мутриб.

**НАҒМАСАРОӢ** **نغمه‌سرائی** суруд хондан; **нағмасароӣ кардан** сурудхонӣ кардан.

**НАҒМАТИРОЗ** **نغمه‌تراز//نغمه‌طراز** нағмапардоз, нағмахон.

**НАҒМАХОН** **نغمه‌خوان** *ниг.* **нағмасаро**.

**НАҒОМ** *а.* **نغام** *кит.* 1. зарраҳои чанг, ки дар ҳаво пароканда мешаванд. 2. тира, сиёҳранг. 3. бад, зишт.

**НАҒОРА** *а.* **نغاره** *ниг.* **нақора**.

**НАҒОРАЗАН** **نغاره‌زن** *ниг.* **нақоразан**.

**НАҒОРАЗАНӢ** **نغاره‌زنی** ниг. **нақоразанӣ**.

**НАҒОРАЧӮБ** **نغاره‌چوب** *ниг.* **нақорачӯб**.

**НАДАБ** *а.* **ندب** *кит.* 1. ҷой ва асари захм. 2. гарав, шартбандӣ дар қимор ё дар тирандозӣ.

**НАДАМ** *а.* **ندم** *кит.* пушаймонӣ, надомат, афсӯс.

**НАДВА** *а.* **ندوه** гурӯҳ, анҷуман; маҳфил.

**НАДДОФ** *а.* **نداف** тит ва ғоз-ғозкунандаи пашм, пахта *ва г.* (*барои нарм шудани он*), ҳаллоҷ, пайанда.

**НАДДОФӢ** **ندافی** тит кардани пашм, пахта, пайандагӣ (*ҳоло ин амалро мошин анҷом медиҳад*); кору касби наддоф.

**НАДДОФХОНА** **ندافخانه** ҷои наддофӣ, ҷои пайидан.

**НАДИД** *а.* ندید *кит.* монанд, ҳамто, назир.

**НАДИМ** *а.* ندیم ҳамнишини шахсони бузург (*аз қабили* амирону шоҳон); ҳамсӯҳбат, ҳамдам.

**НАДИМӢ** ندیمی мусоҳибӣ, муқаррабиву ҳамнишинии амирону шоҳон.

**НАДӢ** *а.* ندی *кит.* тарӣ, намӣ, рутубат; *муқоб.* **хушкӣ**.

**НАДОМАТ** *а.* ندامت афсӯс, таассуф, пушаймонӣ; **ҳасрату надомат кардан** афсӯс хӯрдан, таассуф кардан; пушаймонӣ изҳор намудан.

**НАДОМАТЗАДА** ندامت‌زده пушаймоншуда, афсӯсхӯрда.

**НАЁМ//НИЁМ** نیام ғилоф; ғилофи шамшер.

**НАЖАНД** نژند *кҳн.* ғамгин, андӯҳгин, афсурда, пажмурда.

**НАЖОД** نژاد 1. насл, авлод. 2. ирқ.

**НАЖОДӢ** نژادی *мансуб ба* **нажод**; аз ҷиҳати нажод.

**НАЖОДПАРАСТ** نژادپرست тарафдор ва пайрави равияи нажодпарастӣ; он ки нажоди худро аз дигарон болотар медонад ва нажодҳои дигарро паст мезанад.

**НАЖОДПАРАСТӢ** نژادپرستی назарияи зиддиилмии иртиҷоӣ, ки ба даъвои нобаробарии башар, ки гӯё ирқи олӣ аз азал лоиқи ҳукмронӣ бошаду насибаи ирқи паст итоату заҳмат асос ёфтааст.

**НАЖОДПАРАСТОНА** نژادپرستانه ҳамчун нажодпараст; аз нуқтаи назари нажодпарастӣ; **сиёсати нажодпарастона** сиёсати давлатие, ки ба назария ва равияи нажодпарастӣ асос ёфтааст.

**НАЖОДШИНОСӢ** نژادشناسی як шохаи илми мардумшиносӣ (этнография), ки масъалаҳои пайдоиши ирқу нажоди халқҳоро меомӯзад.

**Н-АЗ** نز *шакли кӯтоҳшудаи* **на аз**.

**НАЗАР** *а.* نظر 1. нигоҳ, дид; **назар андохтан (афкандан)** нигоҳ кардан; аз назар гузаронидан (чизеро, ҷоеро); **назараш афтидан** дида мондан (касе, чизеро); **назар давонидан** тез нигоҳ кардан; назар гузарондан; **назар дӯхтан** бо диққат нигоҳ кардан; **назар кардан** нигоҳ кардан; **аз назар нопадид шудан** дида нашудан, нонамоён гаштан, ғоиб гаштан; **аз назар пинҳон шудан** нопадид гаштан. 2. *маҷ.*чашм, дида; **назар доштан** чашм доштан, чашми умед доштан; **назар ба...** а) нисбат ба...., аз чизе дида…; б) бино бар..., аз рӯи..., мувофиқи...: **назар ба фикри вай, назар ба қавли вай.** 3. *маҷ.* фикр, мулоҳиза; **нуқтаи назар** фикр ва мулоҳизаи касе дар бораи масъалае; **аз нуқтаи назари...** аз рӯи ақидаи..., ба фикри..., бино бар диди...; **ба назар** зоҳиран, гӯё; **ба назарам...** ба фикрам, бино ба пиндоштам; **ба назари аввал** дар нигоҳи нахуст; гӯё ки, чунин менамояд, ки… **ба назар намоён** а) шоёни диққат, диққатҷалбкунанда; б) *маҷ.* муътабар, шинохта; **ба назари истеҳзо** истеҳзоомез; **бо назари тааҷҷуб** тааҷҷубомезона; **дар назари…** ба фикри…, аз рӯи ақидаи… **доираи назар** ҳудуди биниш, ҷаҳонбинӣ; **аз мадди назари**… дар пеши чашми…, ба он нигоҳ накарда; **назараш паст**… *киноя аз* дунҳиммат, мумсик, хасис; **аз назар гузарондан** а) як-як дида баромадан, санҷишкорона нигоҳ кардан; б) *маҷ.* хондан, мутолиа кардан; **аз назар дур нарафтан** доим дар пеши чашм будан, ба чашм намуда истодан, аз ёд набаромадан. **аз назар ғоиб шудан** нопадид гаштан, нонамоён шудан; **ба назар афтодан** ногоҳ дида шудан, нохост намоён шудан; **ба назар гирифтан** *кин.* ба эътибор гирифтан, эътибор додан, ба ҳисоб гирифтан; **ба назар намудан** намоён шудан, ба чашм расидан; **ба назар нанамудан** *кин.* беаҳамият ҳисоб кардан; мавриди эътибор қарор нагирифтан. **ба назар овардан** ба ёд овардан; **ба назар тофтан** дида шудан, ба чашм намудан, ба чашм афтодан; **ба пеши назар овардан** а) тасаввур кардан; б) намоён кардан, зоҳир сохтан, намоёндан **ба пеши назар омадан** намоён шудан, дида шудан (*дар тасаввур, дар хаёл*); **дар зери назар гирифтан** *киноя аз* дида истодан, назорат кардан; **дар назар доштан** *киноя аз* ба эътибор гирифтан, ба асос гирифтан; **дар (ба) назар чунин намудан** чунин тофтан, гӯё, зоҳиран; **манзури назари** *касе* **кардан** ба касе нишон додан.

**НАЗАРАН** *а.* نظراً назар ба … нисбат ба…; аз рӯи… , мувофиқи….

**НАЗАРБАЛАНД** نظربلند 1. ҳавобаланд, худписанд, мағрур. 2. бовиқор, сахт.

**НАЗАРБАЛАНДӢ** نظربلندی 1. ҳавобаландӣ,

мағрурӣ, худписандӣ. 2. виқор, ҳиммат, саховат.

**НАЗАРБАЛАНДОНА** **نظربلندانه** 1. ҳавобаландона, худписандона, мағрурона. 2. ҳимматбаландона, саховатмандона.

**НАЗАРБАНД** **نظربند** *маҷ.* он ки рафтору кирдораш ба таври пинҳонӣ тафтиш ва назорат мешавад, зери назорат гирифта, таги чашм кардашуда.

**НАЗАРБОЗ** **نظرباز** 1. карашмакунанда, ишвагар. 2. *маҷ.* ошиқи дидори хубрӯён; ишқварзанда.

**НАЗАРБОЗӢ** **نظربازی** 1. назарбоз будан; ишвагарӣ. 2. *маҷ.* назар кардан ба чеҳраи хубрӯён, чашмчаронӣ; ишқварзӣ.

**НАЗАРГАҲ** **نظرگه** *ниг.* **назаргоҳ**.

**НАЗАРГИР** **نظرگیر** *маҷ.* назаррабо, диққатҷалбкунанда, эътиборро ба худ кашанда; *муқоб.* **назарногир**.

**НАЗАРГОҲ** **نظرگاه** 1. ҷои назар кардан, ҷои нигоҳ кардан, тамошогоҳ. 2. мазори пайғамбарон ва мардумони порсо.

**НАЗАРДИД** **نظردید** андоза кардан бо чашм; **ба назардид** ба тахмин, аз рӯи тахмин.

**НАЗАРДӮЗ** **نظردوز** нигоҳкунанда, бо диққат бинанда.

**НАЗАРИЁТ** *а.* **نظریات** *ниг.* **назария**.

**НАЗАРИЯ** *а.* **نظریه** таълимот ва системаи илмии принсипҳо ва ақидаҳо, ки таҷрибаи амалиётро ҷамъбаст намуда, қонунияти табиат, ҷамъият ва тафаккурро инъикос менамояд: **назария ва амалия**.

**НАЗАРИЯВӢ** **نظریه‌وی** *мансуб ба* **назария**; ба назария асосёфта: **хулосаи назариявӣ**.

**НАЗАРИЯДОН** **نظریه‌دان** он ки бо назария машғул аст; олиме, ки дар соҳаи ягон илм таълимоту ақидаи худро эҷод кардааст.

**НАЗАРӢ** **نظری** *ниг.* **назариявӣ**.

**НАЗАРКАРДА** **نظرکرده** 1. *сифати феълии замони гузашта аз* назар кардан. 2. ба лутфу марҳамати Худо сазоворшуда, аз илтифоти Худо баҳрабурда.

**НАЗАРМАҲДУД** **نظرمحدود** он ки доираи дониш ва бинишаш маҳдуд аст, шахси доираи мафкурааш танг тангназар.

**НАЗАРНОГИР** **نظرناگیر** ҳар чиз ё касе, ки бинанда онро ба назари эътибор намегирад, вале дар ҳақиқат муҳим аст; ба назар нонамоён, дур аз эътибор, берун аз доираи диққат; **воқеаи назарногир; одами назарногир** одаме, ки бо ягон рафтору хислаташ диққати касро ба худ ҷалб намекунад; одами одӣ.

**НАЗАРНОГИРӢ** **نظرناگیری** назарногир будан, беэътиборӣ; ҳавобаландӣ, мағрурӣ.

**НАЗАРНОГИРОНА** **نظرناگیرانه** беэътиборона, беаҳамиятона; ҳавобаландона, мағрурона: **назарногирона нигоҳ кардан**.

**НАЗАРПАРАСТ** **نظرپرست** *ниг.* **назарбоз**.

**НАЗАРПАСТ** **نظرپست** *маҷ.* дунҳиммат, хасис, мумсик, ба чизҳои майда чуйда аҳамиятдиҳанда.

**НАЗАРПИСАНД** **نظرپسند** диққатҷалбкунанда, эътиборро ба худ кашанда, назаррабо.

**НАЗАРПУРСӢ** **نظرپرسی** *ниг.* **раъйпурсӣ**.

**НАЗАРРАБО** **نظربا** диққатҷалбкунанда, дилкаш, зебо: **манзараи назаррабо**.

**НАЗАРРАБОӢ** **نظربای** назаррабо будан, дилрабоӣ, дилкашӣ; ҷозибанокӣ.

**НАЗАРРАС** **نظررس** ба чашм намоён; қобили мулоҳиза: **кори назаррас**.

**НАЗАРСАНҶӢ** **نظرسنجی** пурсиши назар ва андешаи гурӯҳе аз мардум дар бораи матлабе ё мавзӯи доғи рӯз; баррасии ин мавзӯъҳо, бо гурӯҳе аз мардум.

**НАЗАРТАНГ** **نظرتنگ** *ниг.* **тангназар**.

**НАЗАРТАНГӢ** **نظرتنگی** *ниг.* **тангназарӣ**.

**НАЗАРФИРЕБ** **نظرفریب** чизе, ки берунаш оросташу хуб, дарунаш хароб ва бад бошад ва бинанда ба зоҳири он фирефта шавад; зоҳиран дилкашу ҷаззоб.

**НАЗАРФИРЕБӢ** **نظرفریبی** назарфиреб будан; ҷозибӣ, дилрабоӣ дар зоҳир.

**НАЗАРХОҲ** **نظرخواه** толиби дидори маъшуқа, он ки орзуи дидор бо дӯсту ҳабиби худро дорад

**НАЗАРХОҲӢ** **نظرخواهی** 1. назар гирифтан, фикру андешаҳои дигаронро гирифтан. 2. *маҷ.* тала-

би дидори маъшуқа доштан.

**НАЗД نزد :назди**… пеши..., қариби (касе,чизе); **аз назди**... аз пеши..., аз паҳлуи...; **ба назди…** ба пеши…, наздики… **дар назди** а) дар пеши..., дар пахлуи..., дар ҳузури...; б) дар назари…, барои…

**НАЗДИК نزدیک** 1. он чи аз ҷиҳати макон, замон ва масофа дур намебошад, қариб; *муқоб.* **дур.** 2. қарин, ҳамдам, муқарраб: **дӯсти наздик, одами наздик; наздикон** хешу ақрабо, хешовандон. 3. монанд, шабеҳ; **наздики...** ба назди..., ба пеши… **дарояндаи наздик** ба наздикӣ, ба қарибӣ, ба зудӣ; **дуру наздик** масофаи гуногун, гирду атроф, ҳама ҷо; **пешу наздик** гирду атроф; дар масофаи начандон дур; **наздик будан** а) қариб будан; б) *маҷ.* шинос, дӯст, ё ҳамроз будан; **наздик намондан** қариб омадан намондан, иҷозат надодан барои пеши касе омадан; **наздик намудан** алоқаманд кардан: **ба ҳаёт наздик намудани таълим; наздик омадан** а) ба қарибии ҷое, чизе расидан, қариб расидан, пеши чизе омадан; б) фаро расидан; **наздик расидан** қариб омада мондан (ба ҷое), ба қарибии ҷое омада мондан; наздик шудан; **наздик шудан** а) ба назди чизе омадан, ба қарибии касе омадан. б) қаробат пайдо кардан, шинос шудан; **аз наздик дидан** аз масофаи кам нигоҳ кардан; бевосита дидан; **аз наздик шинохтан** хуб шинохтан; ошноии бевосита доштан; **ба ҳам наздик кардан** ба ҳам шинос кардан, ба ҳам ошно кардан, қарин гардонидан; **наздик буд, ки** қариб ки, кам монда буд, ки.... **наздик монд** кам монд, қариб расидем (*ба ҷое*).

**НАЗДИКБИН نزدیک‌بین** 1. он ки фақат чизҳои дар наздикаш бударо мебинад; хирачашм. 2. *маҷ.* кӯтоҳназар, кӯтоҳандеш, бемулоҳиза, кӯтоҳназар; *муқоб.* **дурбин**.

**НАЗДИКБИНӢ نزدیک‌بینی** 1. наздикбин будан. 2. *маҷ.* кӯтоҳназарӣ, кӯтоҳандешӣ.

**НАЗДИКӢ نزدیکی** 1. ҷой ва вақти қариби чизе, қарибӣ; *муқоб.* **дурӣ**; **аз наздикӣ** аз қарибӣ, аз ҷои начандон дур. 2. қаробат, дӯстӣ, ҳамнишинӣ; **ба наздикӣ**; а) ба назди..., ба пеши... б) ба қарибӣ; дар вақтҳои наздик; **дар ин наздикӣ** а) дар ин қарибӣ, дар наздикии ин ҷо. б) дар вақтҳои наздик, ба зудӣ, анқариб; **дар наздикии...** дар қарибии..., дар ҷои наздик ба..., дар пеши...

**НАЗДИКФИКР نزدیک‌فکر** ҳамфикр, ҳамақида: **рафиқони наздикфикр**.

**НАЗДИМАКТАБӢ نزدمکتبی** воқеъ дар паҳлӯи мактаб; дар тасарруфи мактаб буда; ба мактаб робитадошта.

**НАЗДИҲАВЛИГӢ نزدحولگی** воқеъ дар назди ҳавлӣ; дар ихтиёри соҳиби ҳавлӣ буда: **замини наздиҳавлигӣ**.

**НАЗДИШАҲРӢ نزدشهری** дар наздикии шаҳр воқеъшуда; берун аз шаҳр, вале дар атрофи он воқеъгардида; **қатораи наздишаҳрӣ** қаторае, ки дар байни шаҳр ва ноҳияву деҳаҳои он рафтуо мекунад.

**НАЗЗОРА نظاره** 1. назар афкандан ба чизе, нигоҳ, биниш. 2. нигоҳкунанда, бинанда; **ба як наззора** бо як нигоҳ; **наззора кардан** дидан; тамошо кардан.

**НАЗИР** *а.* **نظیر** мисл, монанд; **назир надоштан** бемисл будан, беназир будан, ҳамто надоштан.

**НАЗИРА** *а.* **نظیره** 1. *муаннаси* **назир**; чизи монанд. 2. *адш.* шеъре, ки дар тақлид ё пайравии мавзӯъ ва вазни шеъри ягон шоир навишта шудааст: **назира гуфтан, назира навиштан**.

**НАЗИРАГӮӢ نظیره‌گوئی** *исми амал аз* **назира гуфтан**; дар пайравӣ ва ҷавоби шеъре шеъри дигар навиштан (бо ҳамон вазну қофия).

**НАЗИРАСАРОӢ نظیره‌سرائی** *ниг.* **назирагӯӣ**.

**НАЗИФ** *а.* **نظیف** *кит.* покиза, тоза; нозук, зариф.

**НАЗЛА** *а.* **نزله** *кит.* беморие, ки дар натиҷаи сармохӯрӣ пайдо мешавад ва дучори ин касалӣ атса мезанад ва аз биниаш об омада меистад, зуком.

**НАЗМ** *а.* **نظم** 1. тартиб, низом; интизом. 2. *адш.* каломи мавзун, шеър ; *муқоб.* **наср**; **ба назм даровардан** бо шеър навиштан, ба тарзи шеър эҷод кардан; **ба риштаи назм кашидан** манзум сохтан, назм кардан, матлаберо дар шакли назм гуфтан.

**НАЗМАН** *а.* **نظماً** ба шакли назм, бо шеър; **назман навиштан** бо назм навиштан.

**НАЗМӢ نظمی** *адш. мансуб ба* **назм**; манзум, шеърӣ: **асарҳои назмӣ**.

**НАЗМНАВИС** **نظم‌نویس** бо назм нависанда, шеърнавис, нозим, шоир.

**НАЗМШИНОСӢ** **نظم‌شناسی** *адш.* як шохаи адабиётшиносӣ, ки хусусиятҳои назмро меомӯзад.

**НАЗО** I **نزا** *ниг.* **нозо**.

**НАЗО** II **نزا** девори баланде, ки пеши роҳи чизе мекашиданд.

**НАЗОИР** *а.* **نظائر** *кит. ҷ.* **назира**.

**НАЗОКАТ** *а.* **نزاکت** 1. нозукӣ, латофат, зебоӣ. 2. рафтори боэҳтиромона дар муомила бо одамон, хушахлоқӣ; **бо камоли назокат** ниҳоят боодобона, хеле боэҳтиромона.

**НАЗОКАТОМЕЗ** **نزاکت‌آمیز** 1. боназокат; нозукона, зарифона. 2. боадабона.

**НАЗОР** I **نزار** *кит.* 1. заиф, лоғар, нотавон. 2. беморгуна, дардманд, ранҷур. 3. кам, андак.

**НАЗОР** II *а.* **نضار** тилло, зар, симу зар.

**НАЗОРА** *а.* **نظاره** *ниг.* **наззора**.

**НАЗОРАТ** I *а.* **نظارت** 1. назар кардан, нигаристан (*аз болои коре ё касе*), муроқибат; ба таҳти назар гирифтан (коре ё рафтори касеро); **дар таҳти (зери) назорати** *касе* дар зери назари касе, зери муроҳибати касе; **назорат кардан** зери назар доштан, муроқибат кардан, нигаҳбонӣ карда истодан. 2. таҳти назар (*мушоҳида, назора*) гирифтани риояи қонун, татбиқи дастур, иҷрои фармон, тартибот *ва г.* аз тарафи ягон мақоми нозир (*ҳамчун як шакли тафтиш*): **назорати давлатӣ**, **назорати молиявӣ**, **назорати беҳдоштӣ**, **назорати техникӣ**.

**НАЗОРАТ** II *а.* **نضارت** *кит.* тозагӣ, обдорӣ, тароват.

**НАЗОРАТГАР** **نظارت‌گر** *ниг.* **назораткунанда**.

**НАЗОРАТКУНАНДА** **نظارت‌کننده** 1. *сифати феълии замони хозира аз* **назорат кардан**. 2. он ки назорат мекунад, назоратчӣ; нозир.

**НАЗОРАТЧӢ** **نظارتچی** *ниг.* **назоратгар**.

**НАЗОФАТ** *а.* **نظافت** *кит.* покӣ, тозагӣ, покизагӣ.

**НАЗОҲАТ** *а.* **نزاهت** 1. *кит.* парҳезгорӣ; покӣ ва сафват; *муқ.* **нузҳат**. 2. аз сухани носазо ва фаҳш дур будани ҳаҷв.

**НАЗР** *а.* **نذر** 1. *кит.* аҳд, паймон. 2. *д.* чизе, ки касе дар роҳи Худо адо кардани онро ният мекунад (*аз қабили* садақа, қурбонӣ, намоз *ва г.*) **назру ниёз** чизҳое, ки чун садақа дода мешаванд; **назр гирифтан** худоӣ, садақа ва қурбонии назриро гирифтан; **назр кардан** ният кардани иҷрои коре дар роҳи Худо, ки ба нияткунанда амри воҷиб аст.

**НАЗРДЕҲ** **نذرده** он ки қурбонӣ ё садақа мекунад.

**НАЗРӢ** **نذری** *мансуб ба* **назр**; назркарда: **пули назрӣ, чизи назрӣ**.

**НАЗЪ** *а.* **نزع** дами вопасин, дами марг, ҷонканӣ; **дар назъи ҷон** дар вақти ҷонканӣ.

**НАИМ** *а.* **نعیم** неъмат; нозу неъмат, тавонгарӣ.

**НАЙ** **نی** 1. растаниест, ки танаи борику дарози дарунхолии банддор дорад ва дар заминҳои заҳ ва сернам мерӯяд; қамиш. 2. *мус.* асбоби мусиқии нафасӣ, ки бештар аз най ё чӯби дарунсӯрох сохта мешавад: **най навохтан**; **найи чилим** милаи наини чилим, ки ба воситаи он дуди тамокуро ба дарун мекашанд.

**НАЙАНБОН** **نی‌انبان** *кҳн.* як навъ асбоби мусиқӣ, ки аз най ва халтаи чармини сӯроҳдор иборат буда, ба найи он пуф карда менавозанд, найанвон.

**НАЙБАСТ** **نی‌بدست** *кит.* чайла, каппа, коза.

**НАЙДАРАВ** **نی‌درو** *кит.* даравкунандаи най, даравгари най; замон ва мавсими найдарав.

**НАЙЗА** **نیزه** 1.чӯби дарози сахт, ки дар нӯгаш пайкони оҳанӣ шинонда мешавад ва яке аз силоҳҳои ҷангӣ ба шумор меравад; олати найзамонанде, ки варзишкорон дар партофтани он ба масофаи дуртар қувваозмоӣ мекунанд: **найза партофтан.** 2. қисми нӯгтези кордмонанде, ки ба нӯги туфанг устувор карда мешавад: **қади найза баланд шудани офтоб** вақти ба гармӣ додан сар кардани офтоб.

**НАЙЗААНДОЗ** **نیزه‌انداز** касе, ки найза мепартояд.

**НАЙЗААНДОЗӢ** **نیزه‌اندازی** *ниг.* **найзапартоӣ**.

**НАЙЗАБОЗ** **نیزه‌باز** он ки бо найза моҳирона ҷангида метавонад.

**НАЙЗАБОЗӢ** **نیزه‌بازی** найзазанӣ; бо найза ҷанг кардан.

**НАЙЗАБОЛО** نیزه‌بالا *кит.* воҳиди ченак, ки ба андозаи дарозии як найза баробар аст.

**НАЙЗАВАР** نیزه‌ور найзадор, ҷанговари найзадор, найзаандоз.

**НАЙЗАДОР** نیزه‌دار найзадаст; мусаллаҳ бо найза.

**НАЙЗАЗАНӢ** نیزه‌زنی *исми амал аз* **найза задан**; *ниг.* **найзабозӣ**.

**НАЙЗАПАРТОӢ** نیزه‌پرتائی 1. *исми амал аз* **найза партофтан**. 2. *варз.* найза партофтан, найза андохтан ба дурӣ.

**НАЙЗАҶАНГ** نیزه‌جنگ муҳориба ба воситаи найза.

**НАЙЗОР** نیزار ҷои рӯидани най, найистон, қамишзор.

**НАЙИН** نیین *мансуб ба* **най** 1; аз най сохташуда; **қалами найин** найқалам.

**НАЙИР** *а.* نیر *кит.* нурпошанда, рӯшноидиҳанда, равшанкунанда.

**НАЙИСТОН** نیستان *ниг.* **найзор**.

**НАЙӢ** نیی *ниг.* **найин**.

**НАЙҚАЛАМ** نی‌قلم қалами аз най сохташуда.

**НАЙЛ** *а.* نیل *кит.* расидан ба мақсад, ноил шудан ба талабе.

**НАЙЛАБАК** نی‌لبک найи хурд, ки бо лаб менавозанд.

**НАЙМОНАНД** نی‌مانند монанд ба най, лӯлашакл.

**НАЙНАВОЗ** نی‌نواز он ки най менавозад, мутриби навозандаи най.

**НАЙНАВОЗӢ** نی‌نوازی *исми амал аз* **най навохтан**; навозандагӣ дар най ҳунар ва шуғли найнавоз.

**НАЙРАНГ** نیرنگ 1. сеҳр, афсун, ҷоду; чашмбандӣ. 2. *маҷ.* ҳила, макр; фиреб, тазвир; **найрангу фиреб** макру ҳила.

**НАЙРАНГБОЗ** نیرنگباز 1. соҳир, афсунгар, ҷодугар, чашмбанд. 2. фиребгар, маккор, ҳилагар.

**НАЙРАНГБОЗӢ** نیرنگ‌بازی 1. соҳирӣ, ҷодугарӣ; чашмбандӣ, шӯъбадабозӣ. 2. ҳилагарӣ, фиребгарӣ, маккорӣ, ҳуққабозӣ.

**НАЙРАНГСОЗ** نیرنگ‌ساز 1. *ниг.* **найрангбоз.** 2. *кит., маҷ.* моҳир, усто, одами бомаҳорат.

**НАЙРАНҶ** نیرنج *муарраби* **найранг**.

**НАЙРАНҶОТ** *а.* نیرنجات 1. *ҷ.* **найранг**. 2. соҳирӣ, ҷодугарӣ; чашмбандӣ.

**НАЙСОР//НЕСОРӢ** نی‌سرای *кит.* сипоҳӣ, лашкарӣ.

**НАЙСИТОН** نیستان *ниг.* **найистон**.

**НАЙСОН** نیسان моҳи ҳафтуми тақвими қадими суриёнӣ, ки тақрибан ба моҳи апрел баробар меояд ва аз рӯи ривоят гӯё аз қатраҳои борони ин моҳ дар даруни садаф марворид пайдо мешудааст; **абри найсон** абри моҳи найсон; **борони найсон** борони моҳи найсон; борони баҳор.

**НАЙСОНӢ** نیسانی *мансуб ба* **найсон**.

**НАЙЧА** I نیچه 1. танаи борики кӯтоҳ буридашудаи най (қамиш) ё чизи ба ин монанди дигар, ки бофандагон пудро ба он печонда дар моку мегузаронанд. 2. *тех.* номи қисмҳои гуногуни найчашакл, гилза.

**НАЙЧА** II نیچه навдача, ё шохчаи навсабзидаи дарахт, ки барои пайванд кардан бурида мегиранд.

**НАЙЧААНДОЗ** نیچه‌انداز *боф.* коргари найча тайёркунанда; ба найча ресмон печонанда.

**НАЙЧААНДОЗӢ** نیچه‌اندازی *боф.* найча андохтан, найча печондан.

**НАЙЧАМОНАНД** نیچه‌مانند ба найча монанд, мисли найча пайванди найчамонанд.

**НАЙЧАПАЙВАНД** نیچه‌پیوند пайванди найча, ба таври найча пайванд кардан.

**НАЙЧАШИША** نیچه‌شیشه шишачаи устувонаии шабеҳ ба найча, ки дар озмоишгоҳҳои тиббӣ барои хунгирӣ ва нигоҳ доштани хун ба кор мебаранд.

**НАЙЧӢ** نیچی *ниг.* **найнавоз**.

**НАЙШАКАР** نیشکر як навъ най, ки аз он шакар ҳосил карда мешавад.

**НАЙШАКАРЗОР** نیشکرزار ҷои анбӯҳи найшакар, ҷои рӯидани найшакар.

**НАКАВ** نکو **: бори накав** чизе, ки ба он даст расондан мумкин нест, чизе, ки сару кор доштан

бо он боиси ташвиши барзиёд мешавад.

**НАКБАТ** *а.* نکبت *кит.* бадбахтӣ, мусибат, сахтӣ; машаққат, ранҷ.

**НАКБАТБОР** نکبت‌بار *кит.* **накбатовар**.

**НАКБАТЗАДА**نکبت‌زده ба бадбахтӣ дучоршуда, дучори мусибат гардида.

**НАКБАТЗАДАГӢ**نکبت‌زده‌گی ба бадбахтӣ (мусибат) дучор шудан.

**НАКБАТОВАР** نکبت‌آور бадбахтовар, мусибатовар; машаққатовар.

**НАКБО** *а.* نکبا *кит.* боди тунду тезе, ки роҳи вазиши худро иваз ва каҷ карда миёни ду бод мевазад ва он навъҳои гуногун дорад.

**НАКИР** *а.* نکیر 1. инкоркунанда. 2. *д.* номи яке аз ду фаришта, Мункиру Накир, ки пас аз марг дар гӯр ба сари мурда омада, аз ӯ гуноҳу савоби дар дунё кардаашро бозпурс мекунад.

**НАКС** I **//НИКС** *а.* نکث шикастани аҳду паймон; барҳам задани муомила ва савдо.

**НАКС** II *а.* نکس нагунсор шудан, вожгун шудан, чаппа шудан.

**НАКӮ** نکو хуб, нағз, нек: **кори накӯ, рӯзи накӯ, феъли наку; соле, ки накӯст, аз баҳораш пайдост** (*зарб.*).

**НАКӮАНДЕШ** نکواندیش *ниг.* **некандеш**.

**НАКӮАҲВОЛ** نکواحوال *ниг.* **некаҳвол**.

**НАКӮАҲВОЛӢ** نکواحوالی *ниг.* **некаҳволӣ**.

**НАКӮБАХТ** نکوبخت *ниг.* **некбахт**.

**НАКӮГӮЙ** نکوگوی *кит.* хушкалом, хушгуфтор; он ки дар ҳаққи дигарон бадгӯӣ намекунад.

**НАКӮЗОТ** نکوذات *ниг.* **некзот**.

**НАКӮӢ** نکوئی некӣ, хубӣ, нағзӣ: **накӯӣ кардан**.

**НАКӮКИРДОР** نکوکردار *ниг.* **неккирдор.**

**НАКӮКОР**نکوکار касе, ки некӣ мекунад; шахси дурусткор; *муқоб.* **бадкор.**

**НАКӮКОРӢ** نکوکاری кори нек кардан, кори хайр кардан, некӣ кардан; *муқоб.* **бадкорӣ.**

**НАКӮНОМ** نکونام *ниг.* **некном**.

**НАКӮНОМӢ** نکونامی *ниг.* **некномӣ**.

**НАКӮРОЙ** نکورای *ниг.* **некрой**.

**НАКӮРӮЙ** نکوروی *ниг.* **некрӯй**.

**НАКӮСИРИШТ** نکوسرشت *ниг.* **нексиришт**.

**НАКӮСИФАТ** نکوصفت *ниг.* **нексифат**.

**НЕКӮСИФАТӢ** نکوصفتی *ниг.* **нексифатӣ**.

**НАКӮТОЛЕЪ** نکوطالع *ниг.* **нектолеъ.**

**НАКӮФАРҶОМ** نکوفرجام *ниг.* **некфарҷом**.

**НАКӮХИСЛАТ** نکوخصلت *ниг.* **некухислат**.

**НАКӮХИСОЛ** نکوخصال *ниг.* **некӯхислат**.

**НАКӮХОҲ** نکوخواه *ниг.* **некхох**.

**НАКӮХОҲӢ** نکوخواهی хайрхоҳӣ, дӯстӣ, некандешӣ.

**НАКӮҲИШ** نکوهش сарзаниш, маломат.

**НАКӮҲИДАН** نکوهیدن таъна кардан, сарзаниш кардан, маломат кардан, мазаммат кардан.

**НАКӮҲОЛӢ** نکوحالی *ниг.* **некӯҳолӣ.**

**НАКҲАТ** *а.* نکهت бӯи хуш, хушбӯӣ: **накҳати гул**.

**НАКҲАТОВАР** نکهت‌آور хушбӯиовар, оварандаи бӯи хуш: **насими накҳатовар**.

**НАҚАРОТ** *а.* نقرات 1. *ҷ.* **накр**. 2. порчае аз суруд, ки дар байни бандҳо такрор меёбад.

**НАҚБ** *а.* نقب роҳи аз зери замин кандашуда барои гузаштани одаму воситаҳои нақлиётӣ ва гузаронидани об, тунел; **нақб кандан** (кофтан) роҳи зеризаминӣ сохтан: **нақби Анзоб**.

**НАҚБАФКАН** نقب‌افکن *кит., ниг.* **нақбзан**.

**НАҚБАФКАНӢ** نقب‌افکنی *ниг.* **нақбзинӣ**.

**НАҚБЗАН** نقب‌زن *кит.* **нақбкан**.

**НАҚБЗАНӢ** نقب‌زنی *ниг.* **нақбканӣ**.

**НАҚБӢ** نقبی *мансуб ба* **нақб**; зеризаминӣ.

**НАҚБКАН** نقب‌کن он ки нақб меканад, он ки роҳи зеризаминӣ месозад.

**НАҚБКАНӢ** نقب‌کنی *исми амал аз* **нақб кандан**; роҳи зеризаминӣ кардан.

**НАҚД** I *а.* نقد 1. пули мавҷуд, пул; **пули нақд** пули мавҷуд. 2. харидуфурӯш бо супурдани маблағ вақти гирифтани мол, *муқоб.* **насия**; **нақд карда додан** пул тайёр карда додан, на-

қдан супоридан; **нақд кардан** (пулро) муҳайё ва омода кардан (пулро); **нақд шумурда додан** сари савдо ҳисоб карда додан, ҳангоми харид пардохтани қимати чизе. 3. тайёр, мавҷуда; **шуши нақд беҳ аз дунбаи насия** (*зарб.*). 4. бечуну чаро, ҳатман, *гуфт.* ба куллӣ, тамоман. 5. *кит.* сара кардани тиллову танга; ◊ **нақди адабӣ** *ниг.* **танқиди адабӣ; ба нақди** ҷон дода..., ҷон фидо карда..., ба ивази ҷон.

**НАҚД** II *а.* نقد (пул ва тилло)-и холис, сара.

**НАҚДА** *а.* نقده пули мавҷуд, нақд.

**НАҚДАН** *а.* نقداً бо пули мавҷуд, нақд.

**НАҚДИНА** نقدینه 1. пули нақд, пули мавҷуд. 2. пул, маблағ.

**НАҚДОНАҚД** نقدانقد нақдан, ба пули нақд.

**НАҚДӢ** نقدی бо пули нақд; нақдина; **ҷазои нақдӣ** ҷазои пулӣ, ҷарима.

**НАҚДШИНОС** نقدشناس *кит.* **сарроф**.

**НАҚЗ** *а.* نقض шикастан, вайрон кардан (махсусан аҳду паймонро); накс I: **нақзи аҳд**.

**НАҚИБ** *а.* نقیب *кҳн.* 1. сардори қабила, раиси қавм. 2. *таър.* мансабе буд, ки ба хоҷагон медоданд.

**НАҚИБАТ** *а.* نقیبت *кҳн.* хирад, зеҳн.

**НАҚИЗ** *а.* نقیض *кит.* мухолиф, зид, муқобил.

**НАҚИЗА** *а.* نقیضه 1. *муаннаси* **нақиз**. 2. мухолифат, зиддият; *адш.* асари адабие, ки дар муқобил ё ҷавоби асаре навишта мешавад. 3. тақлиди ҳаҷвӣ дар саҳна.

**НАҚИР** *а.* نقیر *кит.* 1. чоҳак (чуқурча)-е, ки бар пушти тухми хурмост. 2. *маҷ.* чизи хурд, андак, чизи ҷузъӣ.

**НАҚИСА**نقیصه *кит.* нақс, айб; хӯйи бад.

**НАҚҚОРӢ** نقاری *кит.* 1. кандакорӣ дар санг ва чуб. 2. навозандагӣ дар доираву табл.

**НАҚҚОШ** *а.* نقاش 1. нақшнигор, нақшунигоркунанда, рассом, мусаввир; **наққош нақши сонӣ беҳтар кашад зи аввал** (*зарб.*). 2. ҳаккок, кандакор; ◊ **наққоши азал** *киноя аз* Худо.

**НАҚҚОШӢ** نقاشی 1. ҳунар ва амали наққош. 2. нақшнигорӣ, гулкории рӯи чизҳо, расмкашӣ: **санъати наққошӣ**.

**НАҚҚОШХОНА** نقاشخانه 1. *кит.* коргоҳи рангрезӣ. 2. ҷой ё бинои пурнақшу нигор.

**НАҚЛ** *а.* نقل 1. аз ҷое ба ҷое бурдан, интиқол додан, гузарондан, кӯчондан; **нақл додан** кашондан; **нақли макон** ҷои худро дигар кардан, кӯчидан. 2. *кҳн.* воситаи аз ҷои ба ҷои кӯчидан; воситаи боркашӣ, нақлиёт. 3. ҳикоя кардан, баён кардан, гуфтан; **нақли хаттӣ** баёни китобатии мундариҷаи қиссаву ҳикоя аз рӯи нақли муаллим; **назар ба нақли**... аз рӯи гуфти...; 4. ҳикоя, қисса, достон, ривоят; **нақл ёфтан** а) бурда шудан, кӯчонда шудан, кашонда шудан; б) гуфта шудан, баён гаштан; **нақл кардан** а) аз ҷое ба ҷое бурдан, аз ҷое ба ҷое кӯчондан; б) ба ҷои дигар рафтан, нақли макон кардан; в) ҳикоя кардан, гуфта додан, баён намудан; г) *киноя аз* мурдан; **аз дори дунё нақл кардан** *киноя аз* аз олам гузаштан, мурдан.

**НАҚЛАН** *а.* نقلاً ба таври нақл; назар ба нақли…

**НАҚЛГӮЙ** نقلگوی он ки ҳикоя мекунад ноқил.

**НАҚЛИЁТ** *а.* نقلیات боркашонӣ; воситаҳои бор ва одамкашонӣ; соҳаи иқтисод, ки бо кашондани бору мусофир машғул аст: **нақлиёти автомобилӣ (роҳи оҳан, баҳрӣ, ҳавоӣ), рӯзи коркунони нақлиёти роҳи оҳан**.

**НАҚЛИЁТӢ** نقلیاتی *мансуб ба* **нақлиёт**.

**НАҚЛКУНАНДА** نقل‌کننده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **нақл кардан**. 2. он ки нақл мекунад, ноқил, гӯянда.

**НАҚЛӢ** نقلی *мансуб ба* **нақл**; ривоятӣ; **илмҳои ақлӣ ва нақлӣ** илмҳои фалсафӣ ва илмҳои марбут ба ҳадису ривоятҳо.

**НАҚО** *а.* نقا *кҳн.* тозагӣ, покӣ, покизагӣ, софию беғуборӣ.

**НАҚОРА//НАҒОРА** *а.* نقاره//نغاره яке аз созҳои зарбии мусиқӣ, ки танаи доирашакли дарунхолӣ дошта, ба як ё ду тарафи рӯяш пӯст кашида мешавад ва бо ду чубак менавозанд; табл, дуҳул: **нақора навохтан (задан)**; ◊ **шикам нақора навохтан** *маҷ.* ниҳоят гурусна будан: **ба нақораи** *касе* **бозӣ кардан(ракс кардан)** бо майлу иродаи касе кор кардан; **баъд аз тӯй нақора** *(мақ)* доир ба кори бемавриде, ки

вақташ гузашта бошад, гуфта мешавад.

**НАҚОРАЗАН** نقاره‌زن *ниг.* **нақоранавоз**.

**НАҚОРАЗАНӢ** نقاره‌زنی *исми амал аз* **нақора задан**; табл навохтан.

**НАҚОРАНАВОЗ** نقاره‌نواز он ки нақора менавозад, мутриби навозандаи нақора, нақорачӣ.

**НАҚОРАНАВОЗӢ** نقاره‌نوازی *исми амал аз* **нақора навохтан**; ҳунар ва шуғли нақоранавоз.

**НАҚОРАХОНА** نقاره‌خانه *таър.* ҷои махсус дар сардари (пештоқи) биноҳои калон (арк, қаср) барои нақоранавозӣ.

**НАҚОРАЧӢ** نقارچی *ниг.* **нақоранавоз**; **усул бо дасти нақорачӣ** (*зарб.*).

**НАҚОРАЧӮБ** نقاره‌چوب чӯбаки нақоранавозӣ.

**НАҚР** *а.* نقر *кит.* 1. кӯбидан, кӯфтан. 2. *кҳн.* кандакорӣ дар рӯи санг ва чӯб. 3. бо минқор зада сӯрох кардани мурғ чизеро. 4. *мус.* бо ангушт ё мизроб навохтани сози мусиқӣ (*аз қабили* дойра, таблак). 5. *мус.* зарб, ритм.

**НАҚРАСАНГ** نقرسنگ *санъ.* санги қиматбаҳое, ки дар он хат ё суратҳо канда шудаанд.

**НАҚС** *а.* نقص *ниг.* **нуқсон**.

**НАҚШ I** *а.* نقش 1. пай, из ва асаре, ки аз чизе бар рӯи чизе мемонад: **нақши по.** 2. гулкорӣ, ки ба коғаз, девор ё ба чизи дигаре кашида мешавад; расм ва сурати касе ё чизе; **нақшу нигор** гулкорӣ, расму тасвир, ороиши рӯи чизе; **нақши бар об** *маҷ.*чизи ноустувор, кори бефоида. 3. *нав.* маҷмӯи кору кирдор ва хислатҳои як шахс, ки аз тарафи ҳунарпеша дар саҳнаи театр ё дар филм таҷассум карда мешавад, рол: **нақши** *касеро* **бозидан**. 4. *мус.* суруди тӯйи арӯсист, ки чандкаса мехонанд; **нақши мулло** суруди махсусе, ки дар тӯю ҷашнҳо чанд нафар ҳамовоз шуда месароянд: **нақши мулло хондан**. 5. *маҷ.* мақом, мавқеъ, мартаба; **нақш бастан** а) боқӣ мондан, асар боқӣ мондан (аз чизе), тасвир ёфтан; б) пайдо шудан, намудор гаштан; **нақш ёфтан** кашида шудан, навишта шудан; **нақш кардан** тасвири чизеро кашидан; ◊ **нақши бар об; нақши обу гил** *кит., кин.* дунё, олам; **ҳамчун нақши девор** *кин.* кори беҳуда кардан, бо кори бефоида машғул шудан; **нақш бар санг задан** *кит., кин.* пойдор ва устувор кардан. 6. *маҷ.* толеъ, бахт, сарнавишт.

**НАҚША** نقشه 1. тасвири мутобиқи қоидаҳои махсуси ҳандаса ба рӯи вараqи қоғаз кашидаи иморат ва дигар чизҳо; нақш, расм, сурат. 2. тарҳ, лоиҳа. 3. реҷа, барнома, коре, ки иҷрои он дар мӯҳлати муайян ва бо зикри мақсади мазмун ҳаҷм ва тарзи анҷом пешбинӣ шудааст: **нақшаи ҳафтсола, ба нақша гирифтан; нақша кашидан** а) сурат, расм ё тасвири чизеро рӯи коғаз овардан; б) тарҳ ё лоиҳаи чизеро кашидан.

**НАҚШАБАРДОР** نقشه‌بردار мутахассиси топография, ки сатҳи заминеро чен карда, ба нақша ё харита медарорад.

**НАҚШАБАРДОРӢ** نقشه‌برداری лоиҳасозӣ, шуғл ба амали нақшабардор; харитакашӣ.

**НАҚШАГИРӢ** نقشه‌گیری 1. *исми амали* **ба нақша гирифтан**. 2. лоиҳасозӣ; харитасозӣ.

**НАҚШАКАШ** نقشه‌کش он ки нақша мекашад; расмкаш, сураткаш.

**НАҚШАКАШӢ** نقشه‌کشی 1. нақша кашидан, тарҳи чизеро тасвир кардан, лоиҳакашӣ. 2. реҷаи иҷрои кореро тартиб додан. 3. фаннест дар мактаб, ки усули нақша кашиданро меомӯзонад.

**НАҚШАНДОЗ** نقش‌انداز 1. *кит.* суратгир, наққош. 2. он ки дар нусхаҳои қаламии сӯзаниҳо нақшу суратҳои гуногунро мекашад.

**НАҚШАНДОЗӢ** نقش‌اندازی *кит.* суратгарӣ, суратбардорӣ, наққошӣ.

**НАҚШБАНД** نقشبند 1. *кит.* наққош, рассом, сураткаш. 2. *таър.* лақаби Баҳоуддини Бухороӣ, ки сарвари силсилаи тасаввуфии нақшбандия буд (асри XV); ◊ **нақшабанди аҷал** *киноя аз* Худо.

**НАҚШБАНДИЯ** نقشبندیه *таър.* яке аз ҷараёнҳои тасаввуфӣ, ки дар асри XV пайдо шуда буд.

**НАҚШБАНДӢ** نقشبندی 1. *кит.* наққоши, рассомӣ, сураткашӣ. 2. *таър. мансуб ба* **нақшбандия**.

**НАҚШБОЗ** نقش‌باز 1. ҳунарпеша, ки дар саҳан нақши қаҳрамонеро бозӣ мекунад. 2. *маҷ.* фиребкор.

**НАҚШГӮӢ** نقشگوئی *ниг.* **нақшхонӣ**.

**НАҚШГӮЙ** نقشگوی *ниг.* **нақшхон**.

**НАҚШДОР** نقشدار нақшнок, нақшин, нақшунигорнок.

**НАҚШИН** نقشین нақшунигордор, нақшин, нақшдор, тасвирнок: **коса ва табақҳои нақшин**.

**НАҚШКАЛОН** نقش‌کلان дорои нақшу нигорҳои калон-калон: **ҷомаи нақшкалон**.

**НАҚШКАН** نقشکن кандакор, ҳаккок (дар чӯб); зарроб (дар филиз).

**НАҚШКАНӢ** نقش‌کنی ҳаккокӣ, кандакорӣ; зарробӣ.

**НАҚШКӮБ** نقش‌کوب *кит.* қолаби чӯбӣ ё оҳанӣ, ки дорои нақшу нигорҳои гуногун буда, дар муқовабандӣ (гузаштани пайи рӯи коғаз ё чарм) истифода мегардад.

**НАҚШКӮБӢ** نقش‌کوبی *кит.* кори нақш гузоштан болои ҷилдҳои коғазӣ ё чармии китобҳо.

**НАҚШҚОЛАБ** نقش‌قالب 1. *ниг.* **мӯҳрқолаб**. 2. *нашр,* лавҳаи ҳарфҳои чидашуда.

**НАҚШМОҲ** нақши аслие, ки дар мавзӯъҳои гуногуни наққошӣ, суратирӣ *ва г.* истифода мешавад.

**НАҚШНИГОР** نقش‌نگار наққош, нақшунигоркунанда.

**НАҚШНОК** نقشناک *ниг.* **нақшдор**.

**НАҚШНОМА** نقش‌نامه *кит.* китоби мусаввар, китоби дорои суратҳо зебо ва ранга.

**НАҚШОФАРИН** نقش‌آفرین 1. наққош, сураткаш, суратгар. 2. он ки дар саҳна нақшеро бо маҳорат иҷро мекунад. 3. *маҷ.* он ки кореро бо ҳунари хуб анҷом медиҳад.

**НАҚШОФАРИНӢ** نقش‌آفرینی амали нақшофарин.

**НАҚШХОН** نقش‌خوان он, ки нақш (4) мехонад.

**НАҚШХОНӢ** نقش‌خوانی сурудани нақш (4), нақш хондан.

**НАЛМ** نلم *кит.* зебо, хушрӯй.

**НАМ** I نم 1. тарӣ, рутубат: **нами замин**. 2. рутубатнок, мартуб, андак тар: **хонаи нам**. 3. *маҷ.* оби чашм, ашк; **нам гирифтан** андаке тар шудан, рутубатнок шудан; **нам кардан** тар кардан; **нам кашидан** тар шудан, тариро ба худ гирифтан, рутубатнок гаштан; ◊ **нами ток** шароб.

**НАМ** II // **НАММ** *а.* نم суханчинӣ, хабаркашӣ.

**НАМАД** نمد фарше, ки аз пашми ҳайвонот (гусфанд, буз, шутур) ба воситаи молиш тайёр карда мешавад; **намади оҳакӣ** намади пастсифати камдошт; **намади қазоқӣ** навъи намади баландсифати пурдошт.

**НАМАДГАР** نمدگر *ниг.* **намадмол**.

**НАМАДЗИН** نمدزین намадпорае, ки ба пушти асп андохта зинро ба рӯи он мегузоранд, аспнамад.

**НАМАДИН** نمدین аз намад тайёркарда: **мӯзаи намадин**.

**НАМАДӢ** نمدی *ниг.* **намадин: кулоҳи намадӣ**.

**НАМАДМОЛ** نمدمال он ки касбаш тайёр кардани намад аст, намадсоз.

**НАМАДМОЛӢ** نمدمالی намад тайёр кардан.

**НАМАДПӮШ** نمدپوش 1. он ки пӯшоки намадин мепӯшад; пашминапӯш. 2. бо намад пӯшидашуда, бо намад печонидашуда.

**НАМАДСОЗ** نمدساز *ниг.* **намадмол**.

**НАМАК** نمک 1. моддаи сафеди булӯрии шӯртамъ, ки аз оби дарёҳо ва ё аз конҳо баровarда мешавад ва ба хӯрок меандозанд: **намаки ошӣ**, **кони намак**, **намак андохтан**; **намак задан** // **намак кардан** намак пошидан; намак андохттан, **намаки** *чизеро* **дидан (чашидан)** дараҷаи шӯрии хӯрокеро чашида дидан. 2. *маҷ.* латофат, малоҳат, зебу зинат; ◊ **обу намаки даст** ҳунармандӣ дар пухтани таомҳо; **намак хӯрдан** а) гӯшт ва маҳсулоти гӯштиро намак додан барои нигаҳдории дарозмуддат ё хуб намак хурдан; б) аз хони касе нон хӯрдан; беҳуда хобидан, беҳуда дер нигоҳ дошта шудан: **намак ба ҷароҳат (реш, алам) пошидан** азоб бар азоб афзудан; зиёд кардани дарду алам; **намак карда мондан** чизеро истифода накарда гирифта мондан, солҳо нигоҳ доштан чизеро; **намак начашидан** чизе нахӯрдан, гурусна будан; **намак хӯрда намакдон шикастан** ба ивази некӣ бадӣ кардан, поси хотири хубии касеро нигоҳ надошта бадӣ кардан, кӯрнамакӣ кардан; **намак хӯрдан аз хонаи** *ка-*

*се* а) таоми касеро хӯрдан; б) *киноя аз* некие дидан аз касе; **ҳаққи намак доштан** касеро хӯрондаву тарбия карда ба ивази он аз ӯ ба ҳурмату некие ҳақ доштан, ҳуқуқи миннатгузорӣ доштан; **ҳаққи намакро пос доштан** поси хотири некии касеро нигоҳ доштан, ҳурмати касеро, ки некие карда неъмате додааст, ба ҷо овардан; **намак кӯр кардан** поси хотири некии касеро нигоҳ надоштан.

**НАМАКАНДЕШ** نمک‌اندیش он ки поси хотири некии касеро нигоҳ медорад.

**НАМАКДОН** نمک‌دان зарфи намак, зарфи хурде, ки намак андохта ба рӯи дастархон мегузоранд: **намак хӯрда намакдон шикастан**.

**НАМАКДОР** نمک دار *ниг.* **намакин**.

**НАМАКЗАДА** نمک‌زده 1. намакдор, бонамак; шӯр; **пӯсти намакзада** пусти намакпошида. 2. *маҷ.* носипос, кӯрнамак.

**НАМАКЗОР** نمکزار 1. шӯразор; шӯразамин. 2. кони намак.

**НАМАКИН** نمکین 1. намакдор, бонамак, шӯр. 2. *маҷ.* латиф, малеҳ, зебо, хуш.

**НАМАКНОШИНОС** نمک‌ناشناس *маҷ.* носипос, кӯрнамак.

**НАМАКОБ** نمک‌آب намак андохташуда, оби шӯр; **болои сӯхта намакоб** дар вақти ба алам ё азоби касе афзуда шудани алам ё азоби дигар гуфта мешавад.

**НАМАКПОШӢ** نمک‌پاشی намак пошидан; **ба реш(ҷароҳат) намакпошӣ кардан** аламу азоби касеро боз ҳам афзудан.

**НАМАКСАНГ** نمک‌سنگ намаке, ки дар шакли ҷинси кӯҳӣ аз кон канда бароварда мешавад.

**НАМАКСО** نمک‌سا 1. шӯр, намакин. 2. *маҷ.* ғамгиншуда, аламзада, озурда.

**НАМАКСОР**نمک‌سار маъдани намак, замини шӯр, ки дар он намак фаровон аст.

**НАМАКСУД** نمک‌سود хӯроквориe, ки ба он намак зада хушконидаанд, монанди гӯшт, моҳӣ *ва г.*

**НАМАКФУРӮШ** نمک‌فروش фурӯшандаи намак.

**НАМАКФУРӮШӢ** نمک‌فروشی намак фурӯхтан; фурӯши намак: **дукони намакфурӯшӣ**.

**НАМАКХОР** نمک‌خوار намакхӯрда, он ки нону намаки касеро хӯрда ё аз касе некӣ дида, тобеъ ва сипосгузори он шудааст.

**НАМАКХОРА**نمک‌خواره *ниг.* **намакхор**.

**НАМАКХӮР** نمک‌خور *ниг.* **намакхор**.

**НАМАКХӮРДА** نمک‌خورده *ниг.* **намакхор**.

**НАМАКЧАШ** نمک‌چش 1. чашандаи намаки ғизо. 2. миқдори каме аз ҳар чиз.

**НАМАКЧАШАК** نمک‌چشک аввалин бор чашидани мазаи чизе.

**НАМАКШИНОС** نمک‌شناس 1. сипосгузор, ҳақшинос. 2. содиқ, вафодор.

**НАМАКШӮӢ** نمک‌شوئی 1. *хим.* тоза кардани намак аз сангу гил. 2. *ниг.* **шӯршӯӣ**.

**НАМАТ** *а.* نمط тарз, тариқа, равиш, усул.

**НАМГИРИФТА**نم‌گرفته намиро ба худ кашида; намдор.

**НАМДОР** نم‌دار намнок, рутубатнок, мартуб: **реги намдор**.

**НАМЗАМИН** نم‌زمین замини нам, замини намдор.

**НАМИБАРДОР** نمی‌بردار (ба намӣ) ба об тобовар: рутубатро нопазир: **масолеҳи намибардор**.

**НАМИГАРӢ** نمیگری намӣ, намнокӣ; бориш, боронгарӣ.

**НАМИДАН** نمیدن *кит.* майл кардан; таваҷҷӯҳ намудан.

**НАМИМ** *а.* نمیم *кит.* суханчин, ғайбаткунанда, бӯҳтонгӯй.

**НАМИНИГОҲДОРӢ** نمی‌نگاه‌داری нигоҳ доштани нами замин: **тадбирҳои наминигоҳдорӣ оид ба замини кишт**.

**НАМИНОГУЗАР** نمی‌ناگذر намию рутубатро нагузаронда.

**НАМИРАНДА**نمیرنده ҷовид, ҳамешазинда, адабзинда.

**НАМИСАНҶ** نمی‌سنج асбоб барои муайян кардани намӣ ва рутубати ҳаво ё ягон масолеҳ, рутубатсанҷ..

**НАМӢ** نمی тарӣ, рутубат, мартубӣ, намнокӣ:

**намии хок, намии хаво**.

**НАМКАШ نمکش** чизе, ки намро ба худ мекашад; ◊ **девори намкаш** *киноя аз* шахсе, ки ҳар гапро ба худ мегирад; шахсе, ки ҳар гапро киноя ба худ дониста меранҷад.

**НАММОМ** *а.* نمام *кит.* суханчин, хабаркаш.

**НАМНАГУЗАРОН\\НАМНОГУЗАРОН** نم‌نگذران//نم‌ناگذران чизе ки намиро намегузаронад, ба нам тобовар, тарнашаванда: **матои намногузарон**.

**НАМНОК نمناک** намдор, рутубатнок; тарӣ: **ҳавои намнок**.

**намо نما** 1. *асоси замони ҳозира аз* **намудан**. 2. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънои* намоянда, нишондиҳанда ва ба назар намоянда, намуд, қисми зоҳирии чизе: **раҳнамо**, **хушнамо**, **баднамо**.

**НАМО نما** нумув, рӯиш, афзоиш; *ниг.* **нашъунамо**.

**НАМОБАНДӢ نمابندی** оройиши намуди зоҳирӣ, зоҳирсозӣ, зебу зинат ва оройиш додани қисми берунии биноҳо *ва г.*

**НАМОД نماد** 1. *нав.* рамз, символ. 2. нишонаи навишторӣ ё чопӣ барои баёни мақсади кас аз қабили аломатҳои риёзӣ, мусиқӣ. 3. *риёз.* шакл ё ҳарфи хосе барои ифодаи як мафҳуми риёзӣ.

**НАМОДГАРО نمادگرا** он ки ба нишонаҳо ва рамзҳо эътиқодманд аст, шаклпараст, символист.

**НАМОДГАРОӢ نمادگرائی** ҷараёне, ки ба намуди зоҳирӣ аҳамият намедиҳад, шаклпарастӣ, зоҳирпарастӣ, символизм.

**НАМОДӢ نمادی** *ниг.* **намодин**.

**НАМОДИН نمادین** *марбут ба* **намод**; он чи ба унвони намод истифода мешавад.

**НАМОЁН نمایان** 1. пайдо, ошкор, падидор, аён, ҳувайдо. 2. назаррас, муҳим: **мақоми(ҷои) намоёнро ишғол кардан.** 3. машҳур, маъруф; **ба назар намоён** ҷолиби диққат, муҳим, аҳамиятнок; **намоён гаштан (гардидан)** зоҳир шудан, намудор шудан; **намоён кардан** нишон додан, намудан, намудор сохтан; **намоён шудан** намудор гаштан, дида шудан, зоҳир гаштан; ◊ **миси кор намоён шудан** фош шудани сохтакорӣ, ошкор шудани қаллобӣ.

**НАМОЁНӢ نمایانی** 1. намудор будан, зоҳир ва ошкор будан. 2. машҳурӣ, шӯҳратнокӣ.

**НАМОЗ نماز** 1. *кҳн.* сар хам кардан барои таъзим; саҷда. 2. *д.* дуову ибодати, дар шабонарӯз панҷ бор адошаванда, ки яке аз фарзҳои мусулмонӣ аст: **намоз гузордан, намоз хондан; намози аср** а) намозе, ки то як соат пеш аз фурӯ рафтани офтоб хонда мешавад; б) *кин.* бегоҳӣ, бегоҳ; **намози бомдод** намозе, ки субҳ пеш аз баромадани офтоб хонда мешавад**; намози пешин** намозе, ки нисфирӯзӣ хонда мешавад; **намози таровеҳ** намози махсусе, ки дар шабҳои рамазон мехонанд; **намози хуфтан** намози панҷум, ки шабона пеш аз хоб хонда мешавад; **намози шом** намозе, ки баъд аз фурӯ рафтани офтоб хонда мешавад; **намози ҷумъа** намозе, ки ҳафтае як бор рӯзи ҷумъа (бо ҷамоат) хонда мешавад, намози одина.

**НАМОЗГОҲ نمازگاه** ҷои намозхонии ҷамоатӣ дар рӯзҳои иди қурбону рамазон, ки барои ғунҷонидани издиҳоми зиёд одатан дар шакли масҷид дар беруни шаҳр месохтанд.

**НАМОЗГУЗОР نمازگزار** *ниг.* **намозхон**.

**НАМОЗГУЗОРӢ نمازگزاری** *ниг.* **намозхонӣ**.

**НАМОЗИШОМКУШО نمازشام‌کشا** **гули намозишомкушо** *бот.* як навъ гул, ки вақти намози шом, яъне баъди нишастани офтоб мешукуфад, намозишомгул.

**НАМОЗӢ نمازی** пок, ноолуда, тоза.

**НАМОЗХОН نمازخوان** 1. он ки намоз мехонад, намозгузор. 2. *маҷ.* диндор, порсо.

**НАМОЗХОНӢ نمازخوانی** *исми амал аз* **намоз хондан**; намозгузорӣ.

**НАМОИШ نمایش** 1. намудан, нишон додани чизе ба тарзи тантананок. 2. ба маърази тамошо гузоштан; (ба тамошобин) нишон додани филм, пиеса *ва г.*: **намоиши асарҳои рассомон**, **намоиши кинофилмҳои таълимӣ**. 3. *с.* баромадан, ба майдону хиёбон ва роҳпаймоии оммавӣ барои нишон додани ягонагии сиёсӣ, эътироз, изҳори шодмонӣ *ва г.,* гирдиҳамоӣ, тазоҳурот; **намоиш додан** а) нишон додан, бо мақсади ҳунарнамоӣ чизеро манзури назар

кардан; б) ба маърази тамошо гузоштан.

**НАМОИШГАР** **نمایشگر** 1. он ки (чизеро) намоиш медиҳад. 2. он ки дар намоиш (2) иштирок мекунад, иштироккунандаи гирдиҳамоӣ.

**НАМОИШГАҲ** **نمایشگه** *ниг.* **намоишгоҳ**.

**НАМОИШГОҲ** **نمایشگاه** ҷои намоиш додани чизе: **намоишгоҳи асарҳои рассомон, намоишгоҳи комёбиҳои кишоварзӣ, намоишгоҳи молҳои саноатӣ**.

**НАМОИШДИҲАНДА** **نمایش‌دهنده** *ниг.* **намоишгар**.

**НАМОИШДИҲӢ** **نمایش‌دهی** *исми амал аз* **намоиш додан**; нишондиҳӣ: **намоишдиҳии кино.**

**НАМОИШӢ** **نمایشی** *мансуб ба* **намоиш**; марбут ба саҳнагузорӣ.

**НАМОИШКОРӢ** **نمایش‌کاری** барои намуд (намоиш), зоҳирнамоӣ; худнамоӣ.

**НАМОИШКОРОНА** **نمایش‌کارانه** 1. ошкоро, рӯирост, дар пеши назари умум. 2. ба тарзи норозигии рӯирост.

**НАМОИШНОМА** **نمایش‌نامه** асари барои намоиши саҳна навишташуда, пиеса.

**НАМОК** **نماک** *кит.* 1. равнақ, ривоҷ. 2. ҳусн, зебоӣ.

**НАМОСОЗ** **نماساز** *сохт.* он ки ба сохтмони бахшҳои берунии бино машғул аст, созандаи намои аслии бино ё иншоот.

**НАМОСОЗӢ** **نماسازی** *сохт.* ороиш ва зебо гардонидани намуди берунии сохтмони бино ё иморат.

**НАМОЯНДА** **نماینده** [*сифати феълии замони ҳозира аз* **намудан**] 1. он ки аз тарафи касе, созмоне *ва г.* барои бурдани гуфтушунид ё иҷрои коре таъйин шудааст; шахси ваколатдор, вакил: **намояндаи давлат, намояндаи тиҷоратӣ.** 2. шахси интихобнамудаи аҳолӣ дар парламент – Маҷлиси Олӣ, депутат. 3. он ки дар шахси худ хислат ва хусусияти ягон халқ, табақаи ҷамъият, гурӯҳи муайяни одамон, касбу кор, машғулият *ва г.* зоҳир менамояд: **намояндаи аҳли меҳнат; намояндаи адабиёт, намояндаи санъат, намояндаи лаҳҷа.**

**НАМОЯНДАГӢ** **نمایندگی** 1. намоянда будан, ваколат. 2. ваколатхона; **намояндагии тиҷоратӣ дар назди сафорати Тоҷикистон**.

**НАМРЕЗА** **نم‌ریزه** майдаборон, резаборон, борони хеле майда.

**НАМУД** **نمود** 1. шакл, сурат, ба назарнамоӣ. 2. қиёфа, симо, афту андом; **намуди зоҳирӣ (берунӣ)** манзараи ба назар намоён; **ба (дар) намуд** зоҳиран, аз зоҳир, ба назар; **барои намуд** а) барои намуна, барои намоиш; б) барои зеби зоҳирӣ, барои зебо будан.

**НАМУДАН** **نمودن** 1. намоён кардан, нишон додан, ба назар намоён кардан. 2. ба назар намоён шудан; ба назар тофтан, намоён шудан, зоҳир гаштан, дида шудан: **...тахминан сисола менамуд; ба назар намудан** ба назар тофтан. 3. *ҳамчун феъли ёридиҳанда дар феълҳои таркибии номӣ ба ҷои* «кардан» *меояд:* **афзун намудан, мафтун намудан, сар намудан, табассум намудан; такрор намудан, сайр намудан**.

**НАМУДОР** **نمودار** 1. намоён, падидор, зоҳир: **намудор будан; намудор гардидан (гаштан, шудан)** дида шудан, намоён гаштан, намудан; пайдо (зоҳир) шудан. 2. ҷадвал, нақша.

**НАМУН** **نمون** *кит.* нишондиҳанда; аломат, нишона.

**НАМУНА** I **نمونه** 1. миқдори каме аз чизи бисёр, ки барои нишон додани сифати он гирифта шудааст: **мушт намунаи хирвор аст** (*зарб.*). 2. мисл, монанд. 3. мисоли ибрат, шоистаи пайравӣ; **намуна гаштан(шудан**) мисоли ибрат шудан.

**НАМУНА** II **نمونه** зишт; беҳуда, бефоида; аз кор афтода, бекор карда.

**НАМУНАВӢ** **نمونه** шоёни ибрат, ибратшаванда, сазовори пайравӣ: **кори намунавӣ, мактаби намунавӣ**.

**НАМУНАВОР** **نمونه‌وار** *ниг.* **намунавӣ**.

**НАМЧ** **نمچ** *кит.* нам, тарӣ, тарии андак.

**НАМЧИН** **نم‌چین** восилае, ки ба воситаи он нам бартараф карда мешавад, намгир.

**НАНГ** **ننگ** 1. шарм, айб, ор. 2. шараф, номус, орият. 3. боиси шармандагӣ, расвоӣ.

**НАНГИН** **ننگین** шармовар, зишт, боиси бадномӣ.

**НАНГИНРӮЙ** **ننگین‌روی** бошарм; бономус, шармин.

мин.

**НАНГОВАР** ننگ‌آور шармовар, боиси бадномӣ.

**НАОМА** *а.* نعامه *кит.* шутурмурғ.

**НАППА-НАВ** نپه‌نو *гуфт.* тамоман нав, ниҳоят нав.

**НАР** نر музаккар, ҷинси мардина; *муқоб.* **мода** (*асосан нисбат ба ҳайвонот*).

**НАРАНГУШТ** نرانگشت ангушти калони даст ё пой, сарангушт.

**НАРБУЗ** نربز бузи нар, такка.

**НАРГАСӢ** نرگسی сабзии тор-тор реза карда, ки ба зирбаки палав меандозанд: **наргасӣ кардан**.

**НАРГАТ** نرگت реза кардан, пора кардан.

**НАРГИС** نرگس 1. номи гиёҳи пиёзбехи хурду нозуки баҳорӣ, ки гули хушбӯи сафед ё зарди ба чашми нимпӯш монанд дорад. 2. *маҷ.* чашм; **наргиси маст (махмур, шаҳло, ҷоду)** *киноя аз* чашми хумори маҳбуба.

**НАРГИСА** نرگسه 1. *ниг.* **наргис**. 2. гули сунъӣ, ки аз оҷ ё устухони дигар тарошида ба шифти хона барои зинат ҷо медиҳанд.

**НАРГИСӢ** نرگسی 1. *мансуб ба* **наргис**. 2. наргисмонанд, наргисранг. 3. номи хӯроке, ки тухми мурғро ҷӯшонда ва аз пӯчоқ тоза карда, дар гӯшти кӯфта печонида мепазанд ва баъд ду пора мекунанд, ки зардию сафедии тухм ба наргис монандӣ пайдо менамояд.

**НАРГОВ** نرگاو гови нар, барзагов; ҷувона.

**НАРҒӮЛ** نرغول *гуфт.* одами қавиҷуссаи дағал.

**НАРД** نرد 1. танаи дарахт; навдаи расида, сахт ва устуворшудаи дарахт. 2. бозии шатранҷмонанде, ки бо сӣ мӯҳраи сиёҳу сафед ва ду тос бозӣ карда мешавад.

**НАРДА** نرده панҷараи оҳанин ё чӯбин, ки гирди боғча ё хона кашида мешавад, қаторак.

**НАРДБОЗ** نردباز он ки нард бозӣ мекунад.

**НАРДБОЗӢ** نردبازی нард бозӣ кардан.

**НАРДБОН** نردبان зинапояе, ки аз ҷое ба ҷое бурдан ва гузоштан мумкин аст.

**НАРДСУНБУЛ** نردسنبل *бот.* растании бисёрсола, ки аз решаҳои он дору тайёр мекунанд.

**НАРДТАХТА** نردتخته тахтаи нардбозӣ.

**НАРЁН** نریان аспи нар; нарина; *муқоб.* **модина**.

**НАРИМОН** نریمان 1. *кит.* паҳлавон, диловар. 2. яке аз қаҳрамонони ҳамосии қадимии халқҳои эронинажод аст, ки дар «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ падари Сом – бобои Рустам ба қалам дода шудааст.



**НАРИНА** نرینه ҷинси нар, мансуб ба нар (чи одам бошад ва чи ҳайвон).

**НАРКОЗ** *ю.* نرکاز *тиб.* ба таври сунъӣ беҳиссу карахт кардани узве ё умуман беҳуш кардани бемор дар вақти амалиёти ҷарроҳӣ.

**НАРМ** نرم 1. мулоим; *муқоб.* **сахт** ва **дурушт**; маҳин: **хоки нарм, реги нарм; вагони нарм** вагони ҷои хобаш роҳатбахш. 2. оҳиста, ором; бо мулоимат, навозишкорона: **муомилаи нарм, сухани нарм, нарм ҷавоб додан; шамоли нарм** боди форам; **нарм-нармак** оҳиста-оҳиста, паст-паст; бо мулоимат; **нарм гаштан(шудан)** а) мулоим шудан; б) аз хашм фаромадан, ба ифоқа омадан; **нарм кардан** а) мулоим гардонидан (*мас., хокро*); б) *маҷ.* ба роҳ андохтан, гапдаро кардан; ба ҳолати эътидол овардан (*мас., одами гарданшах ва сахтмуомиларо*); **нарм фуромадан** мулоимак нишастан,оромона фуруд омадан; ◊ **дили нарм** дили раҳмнок, дили меҳрубон.

**НАРМА** Iنرمه параи гӯш, ки ба он гӯшвора меовезанд: **нармаи гӯш.**

**НАРМА** IIنرمه сабӯси биринҷ, ки вақти кӯфтан аз шолӣ мебарояд.

**НАРМАК** نرمک 1. *шакли тасғири* **нарм**; мулоимак. 2. оҳиста, бо мулоимат, бо оҳистагӣ; **нармак-нармак** а)мулоим-мулоим; б) оҳиста-оҳиста: **нармак-нармак пой ниҳодан.**

**НАРМБАДАН(ҲО)** نرم‌بدن(ها) *зоол.* як навъ ҷонварони бемуҳра, моллюскҳо.

**НАРМГАРДАН** نرم‌گردن *киноя аз* мутеъ ва фармонбардор.

**НАРМГУФТОР** نرم‌گفتار мулоимсухан; хушгап.

**НАРМГУФТОРӢ** نرم‌گفتاری мулоимгапӣ; хушгапӣ.

**НАРМГӮЙ** نرم‌گوی *ниг.* **нармгуфтор**.

**НАРМДИЛ** نرم‌دل одами мулоимтабиат; беозор,

ҳалим, раҳмдил.

**НАРМДИЛӢ** نرم‌دلی мулоимтабиатӣ; ҳалимӣ; раҳмдилӣ.

**НАРМДИЛОНА**نرم‌دلانه ҳалимона, бо мулоимат; раҳмдилона.

**НАРМЗАБОН** نرم‌زبان *ниг.* **нармгуфтор.**

**НАРМИДАН** نرمیدن 1. нарм шудан, мулоим гаштан. 2. *маҷ.* ҳалим шудан; аз ҷаҳл фуромадан.

**НАРМИН** نرمین нарм, мулоим: **нармин кардан**.

**НАРМӢ** نرمی 1. мулоимӣ; *муқоб.* **сахтӣ**: **нармии хоки замин**. 2. ҷои нармии гӯш, нарма. 3. мулоимат, нармгуфторӣ, ҳалимӣ; **бо нармӣ** бо мулоимат, ҳалимона.

**НАРМКУНАК** نرم‌کنک олати кишоварзон барои канда мулоим кардани замини бехи дарахтон *ва г.*

**НАРМЛАГОМ** نرم‌لگام *кит.* 1. аспи хушҷилав, ки мувофиқи хоҳиши савор ба ҳар тараф ба осонӣ мегардад. 2. *маҷ.* мутеъ, фармонбардор.

**НАРММУОМИЛА** نرم‌معامله мулоимгуфтор, мулоимсухан, ҳалим.

**НАРМНИГОҲ**نرم‌نگاه он ки нигоҳи ҳалимона ва навозишкорона дорад.

**НАРМОДА**نرماده *гуфт.* наримода, хунсо.

**НАРМОҲАН** نرم‌آهن *киноя аз* одами суст, заиф, забун а нотавон.

**НАРМОҲАНӢ** نرم‌آهنی *киноя аз* сустӣ, заифӣ, забунӣ ва нотавонӣ.

**НАРМПОЙ** نرم‌پای *кит.* номи як халқи афсонавӣ, ки гӯё дар Мозандарон мезистаанд, рӯдапой.

**НАРМРАВ** نرم‌رو аспи рому ором, аспи хушраву хушхиром.

**НАРМСУХАН** نرم‌سخن *ниг.* **нармгуфтор**.

**НАРМТАБИАТ** نرم‌طبیعت нармдил, ҳалим; некмуомила, хушмуомила,

**НАРМТАН** نرم‌تن дорои тани мулоим ва фарбеҳ, мулоимбадан.

**НАРМХОК** نرم‌خاک дорои хоки мулоим: **дашти паҳновари нармхок**.

**НАРМХӮ(Й)** (نرم‌خو(ی *ниг.* **нармтабиат**.

**НАРМШАМШЕР** نرم‌شمشیر *киноя аз* инсони нотавон, заиф ва забун.

**НАРМШОНА** نرم‌شانه *киноя аз* касе, ки ҳар чиз гӯянд, қабул мекунад; заиф; сустмизоҷ.

**НАРПАЙ** نرپی *биол.* рагу найи ғафси мушакҳо.

**НАРПАРДА** نرپرده *мус.* тор, ғафси созҳои мусиқӣ.

**НАРРА//НАРА**نره 1. олати таносули ҷинси нар (- и инсон ё чорпо). 2. *кит.* зишт, бадафт. 3. *ҷузъи пешини калимаҳои мураккаб* ба маънии қавӣ, тануманд: **наррашер, наррахар.** 4. *кит.* мавҷи об, кӯҳаи об.

**НАРРАК** نرک навдаҳои ҳосилнадиҳандаи дарахтони мевадор.

**НАРРАКӢ** نرکی бехмеваи дар соқааш чӯб барин чизи хӯрдашаванда дошта: **сабзии нарракӣ**.

**НАРРАШЕР** نره‌شیر шери нари зӯр; ◊ **худро наррашер гирифтан** мисли шери нар нотарс нишон додан.

**НАРРОД** *а.* نراد нардбоз, касе, ки бозии нардро нағз медонад.

**НАРСАГ** نرسگ саги нар; *муқоб.* **модасаг.**

**НАРХ** نرخ 1. арзиш, баҳо, қимати чизе: **нархи озод, нархи фурӯш, нархи харид, нархи чакана, нархи шартномавӣ, нархи яклухт.** 2. *иқт.* ифодаи пулии арзиши мол; **нархи бозор** нархи харидуфурӯши чизҳо дар бозор; **нархи давлатӣ** нархи аз тарафи давлат муайяншуда; **нархи гарон** баҳои баланд, қимати баланд; **нарху наво** пасту баландии нархҳо, арзониву гаронии хариду-фурӯши чизҳо; **бо нархи тамом** бо баҳои баланд; **нарх кардан** баҳо мондан, қиматашро муайян кардан, нарх мондан ба чизе.

**НАРХАР** نرخر 1. хари тануманди нар; *муқоб.* **мочахар.** 2. *маҷ.* одами дағали бефаросат.

**НАРХГУЗОР** نرخ‌گذار он ки ба молҳо нарх мегузорад, муайянкунандаи, нарх; қиматгузор: **комиссияи нархгузор**.

**НАРХГУЗОРАНДА** نرخ‌گذارنده *ниг.* **нархгузор**.

**НАРХГУЗОРӢ** نرخ‌گذاری нарх гузоштан ба молҳо,таъйин карданибаҳои чизҳои фурӯшӣ.

**НАРХМОНӢ** نرخ‌مانی *ниг.* **нархгузорӣ**.

**НАРХНОМА**نرخنامه хуҷҷати нархи мол ва чизҳои дигар; рӯихати нархи молҳо, таърифа.

**НАРХУК** نرخوک хуки нар, гуроз.

**НАРШУТУР**نرشتر шутури нар.

**НАСАБ** *а.* نسب 1. насл, нажод. 2. мансубият ба хонадон, сулола, силсила (-и авлод); **аслу насаб, насабу насл; дар насаб** нисбат ба наслу хонадон, аз ҷиҳати насаб.

**НАСАБНОМА** نسب‌نامه навиштае, ки дар он аслу насаб ва аҷдоди касе зикр ёфтааст, шаҷара.

**НАСАБТАРОШӢ**نسب‌تراشی насаби худро бартар ҳисоб карда бо он фахр доштан, ки аз сифатҳои манфист.

**НАСАБШИНОС** نسب‌شناس мутахассиси соҳаи омӯзиши насаб, ва шаҷара.

**НАСАБШИНОСӢ** نسب‌شناسی соҳаи ба омӯзиши насаб ва шаҷара ихтисосёфтаи илми таърих.

**НАСАҚ** *а.* نسق 1. тарз, равиш; тартиб. 2. ҳолат, аҳвол, тартиб. 3. *гуфт.* рафтор, атвор.

**НАСАР** نسر *кит.* 1. соя, соягоҳ; соядор. 2. хонае, ки дар сояи кӯҳ аз чӯбу хошок месозанд.

**НАСБ** *а.* نصب 1. ба коре таъйин кардан, ба коре гумоштан; **азлу насб** аз кор бекор кардан ва ба кор гумоштан. 2. нишондан, маҳкам кардани чизе дар ҷое, устувор кардан (*мас. байрақро*); **насб кардан** а) ба коре таъйин кардан; б) ба ҷое устувор намудан, шинондан.

**НАСЕҲ** *а.* نصیح панддиҳанда, насиҳатгар.

**НАСИБ** I *а.* نصیب 1. он чи гӯё аз азал ба инсон муқаррар шудааст; қисмат, сарнавишт, **нону насиб, тақдиру насиб**. 2. бахра, ҳисса; он чи дастрас ва муяссар гардидааст; **насиб бошад (кунад)** қисмат бошад..., муяссар шавад...; агар даст диҳад...; **насиб гаштан (шудан)** даст додан, муяссар гардидан, дастрас шудан; **насиб кардан** муяссар шудан.

**НАСИБ** II *а.* نسیب 1. *кит.* соҳиби насаб (-и олӣ); олинажод. 2. *адш.* қисми аввали қасида, ки пеш аз мадҳ меояд ва мазмуни ишқӣ дорад.

**НАСИБА** *а.* نصیبه *ниг.* **насиб** I.

**НАСИБАДОР** نصیبه‌دار *ниг.* **насибахӯр**.

**НАСИБАХӮР** نصیبه‌خور он ки хӯрдану бахра бурдан аз чизе дар тақдираш будааст, насибадор.

**НАСИМ** *а.* نسیم боди форами саҳаргоҳ, боди нарм: **насими пагоҳӣ (саҳарӣ, субҳ), насими сабо**.

**НАСИР** *а.* نصیر ёридиҳанда, мададгор, кӯмаккунанда.

**НАСИҲАТ** *а.* نصیحت панд, андарз; маслиҳати хайрхоҳона (*аз нуқтаи назари гӯянда*); **насиҳат додан (кардан)** панд додан, ба хайри касе суханони пандомез гуфтан.

**НАСИҲАТГАР** نصیحتگر насиҳатгӯй, панддиҳанда, носеҳ.

**НАСИҲАТГАРӢ** نصیحتگری панддиҳӣ, носеҳӣ.

**НАСИҲАТГӮӢ** نصیحت‌گوئی *ниг.* **насиҳатгарӣ**.

**НАСИҲАТГӮЙ** نصیحت‌گوی *ниг.* **насиҳатгар**.

**НАСИҲАТДИҲӢ** نصیحت‌دهی *ниг.* **насиҳатгарӣ**.

**НАСИҲАТНОПАЗИР**نصیحت‌ناپذیر он ки панд намегирад; саркаш; якрав.

**НАСИҲАТОМЕЗ** نصیحت‌آمیز бо оҳанги насиҳат, ба тарзи панду андарз: **насиҳатомез сухан кардан**.

**НАСИҲАТОМЕЗОНА**نصیحت‌آمیزانه *ниг.* **насиҳатомез**.

**НАСИҲАТШУНАВ** نصیحت‌شنو он ки панду насиҳатро гӯш мекунад; мувофиқи панду андарзҳо кор мекунад.

**НАСИЯ//НАСЯ** *а.* نسیه 1. хариду фурӯши мол, ки пули он нақдан дода нашуда пас аз чанде пардохта мешавад; *муқоб.* **нақд** (2); **насия додан (молеро), насия фурӯхтан, ба насия гирифтан, ба насия харидан.** 2. *маҷ.* алҳол амалинашаванда; ◊ **саломро насия гузоштан** салом надодан; **хайрухушро насия карда рафтан** хайру хуш накарда рафтан.

**НАСИЯФУРӮШӢ** نسیه‌فروشی *исми амал аз* **насия фӯрухтан**; молеро ба ваъдаи дар оянда додани пули он фурӯхтан; фурӯши насияи амвол (*дар магоза*).

**НАСИЯЧИН** نسیه‌چین *кҳн.* гумоштаи савдогар, ки аз одамони ба насия молхарида қарзашонро рӯёнда мегирифт.

**НАСИЯЧИНӢ** نسیه‌چینی *кҳн.* рӯёндани пули чизҳои ба насия фурӯхташуда.

**НАСК** I نسک навъи ғалла аз ҷинси лӯбиё, адас, марҷумак.

**НАСК** II نسک навъе аз гиёҳи ёбоии хордор, ки онро хорхасак низ мегӯянд.

**НАСК** III نسک *ниг.* **нуск**.

**НАСҚ** *а.* نسق муназзам кардан, ба тартиб даровардан.

**НАСЛ** *а.* نسل 1. зуррият (зурриёт), авлод; насаб; **насли башар** авлоди одамизод. 2. *биол.* гурӯҳи афроде, ки бо гузаштагони худ қаробати якхела доранд. 3. *нав.* давраи зиндагонӣ ва фаъолияти гурӯҳи одамони синнашон наздик ба ҳам: **насли нави олимон, насли ҷавони ҳозира; аз насл ба насл** а) аз падарон ба фарзандон; аз як пушт ба пушти дигар (идома ёфтани коре); б) аз ҳамсинҳои ҳозира ба ҳамсинҳои оянда; **насл гирифтан…. насл гирифтан** насл рӯёнидан; зот парвариш кардан.

**НАСЛАН** *а.* نسلاً аз ҷиҳати нисбати насл; аз руи насаб,

**НАСЛГИРӢ** نسل‌گیری *исми амал аз* **насл гирифтан: наслгирӣ аз гӯсфандон**.

**НАСЛДЕҲ** نسل‌ده зоянда, самардиҳанда.

**НАСЛДИҲӢ** نسل‌دهی қобилияти насл оварда тавонистани ҳайвонҳо, ки дар ҷараёни таҳаввулоти онҳо шакл гирифтааст.

**НАСЛӢ** نسلی 1. *мансуб ба* **насл**; нажодӣ. 2. зотӣ.

**НАСНОС//НИСНОС** نسناس 1. *х.* махлуқи афсонавӣ ба сурати нисфи одам, ки гӯё як пою як дасту як чашм дошта, бо ҷастухез роҳ мерафтааст. 2. одами девсират, девмардум, бадҳайбат.

**НАСОЕҲ** *а.* نصایح *ҷ.* **насиҳат**.

**НАСОРО** نصاری *ҷ.* **насронӣ**.

**НАСОС** *р.* نساس *тех.* олат барои кашида баровардан ва ба ҷое фиристодани об, чизҳои моеъ, газ, ҳаво ва инчунин барои дам кардани баъзе асбобҳо, тулумба; **насоси об** насоси обкашӣ.

**НАСР** I *а.* نثر 1. *кит.* пошидан, рехтан. 2. *адш.* каломи бевазну қофия, сухани ғайри манзум; **насри бадеӣ** асарҳои бо сухани ғайриманзум навишташудаи адабӣ. 3. *мус.* номи шӯъбаи таронавии «Шашмақом».

**НАСР** II نسر *кит.* каргас; уқоб; ◊ **Насри тоир** номи ситораи дигари бурҷи Уқоб.

**НАСР** III *а.* نصر 1. ёрӣ, мадад. 2. ғалаба, зафар, нусрат.

**НАСРИН** نسرین *бот.* як навъ гули сафеди хушбӯи хурд, гули мушкин.

**НАСРӢ** نثری *мансуб ба* **наср;** бо наср навишташуда: **асари насрӣ, порчаи насрӣ**.

**НАСРНАВИС** نثرنویس адибе, ки бо наср (I, 2) асар менависад, носир.

**НАСРНАВИСӢ** نثرنویسی бо наср асар навиштан.

**НАСРОНИЯТ** نصرانیت *д.* насронигӣ, дини насронӣ.

**НАСРОНӢ** نصرانی *д.* пайрави дини Исо, пайрави дини христианӣ, масеҳӣ.

**НАССОХ** *а.* نساخ *кит.* нусхагиранда, нусхабардор.

**НАССОҶ** *а.* نساج *кит.* бофанда.

**НАССОҶӢ** نساجی *кит.* касб ва кори нассоҷ; бофандагӣ.

**НАСТАРАН** نسترن *бот.* гулест хурди сафеду сурхи хушбӯи зебо, ки дар шохаҳо ғуҷумғуҷум кушода мешавад; раъно, насрин.

**НАСТАЪЛИҚ** *а.* نستعلق номи яке аз навъҳои хати арабии тоҷикӣ, ки аз хати насх ва хати таълиқ ба ҳам омадааст.

**НАСТӮҲ** نستوه 1. ҷангҷӯ, шуҷоъ, нотарс. 2. зишт, дағал, бадфеъл.

**НАСӮҲ** *а.* نصوح *кит.* носеҳ, насиҳаткунанда; **тавбаи насӯҳ** *маҷ.* тавбаи қатъӣ ва ҳақиқӣ, тавбаи ношикастанӣ.

**НАСХ** *а.* نسخ 1. *кит.* бекор кардан чизеро бо чизе, ки беҳтар аз он бошад; ботилкунӣ, бекор намудан, лағв кардан. 2. номи яке аз шаш навъи хати арабии тоҷикист, ки онро хатти қуръонӣ низ мегӯянд.

**НАСҶ** *а.* نسج бофтан; танидан.

**НАТ** نت ҳалқае, ки дар бинӣ меовезанд.

**НАТАҚ** *а.* نطق *гуфт.* овоз, садо; **натақ набаровардан** садо набаровардан, ҳарф назадан.

**НАТИҶА** *а.* نتیجه 1. чизе, ки аз чизе пайдо мешавад; оқибати ягон кор, хулоса. 2. маҳсул,

вад; оқибати ягон кор, хулоса. 2. маҳсул, самара; **дар натиҷа**... дар охири кор, оқибат; **дар натиҷаи**... дар оқибати..., аз сабаби..., аз боиси..., **натиҷа баромадан** самара ба даст даровардан; **натиҷа баровардан** хулоса баровардан; **натиҷаи хуб додан** ҳосил (и нағз) додан, самараи нағз бахшидан, (нек) анҷом ёфтан.

**НАТИҶАБАХШ** نتجه‌بخش 1. самарабахш, фоидабахш. 2. неканҷом, некфарҷом.

**НАТИҶАГИРӢ** نتیجه‌گیری ҷамъбаст кардан; натиҷа ба даст овардан; **натиҷагирӣ кардан** натиҷа баровардан, ба хулосае омадан.

**НАТИҶАНОК** نتیجه‌ناک натиҷадиҳанда, натиҷабахш, бонатиҷа.

**НАТН** *а.* نتن *кит.* бӯи бад, бӯи ганда.

**НАТОИҶ** *а.* نتایج//نتائج *ҷ.* **натиҷа**.

**НАТРИЙ** *лот.* ناتری *хим.* унсури химиявие, ки филизи сафедранги мулоим ва сабуки ишқорист.

**НАТТОҚ** *а.* نطاق *кит.* 1. суханвар, суханрони моҳир. 2. гӯянда, ровӣ.

**НАТТОҚӢ** نطاقی 1. суханварӣ. 2. ровигӣ, гӯяндагӣ.

**НАТУРАЛИЗМ** *лот.* نتورلیزم ҷараёнест дар санъат ва адабиёт, ки бар хилофи реализм воқеиятро барои айнан, бе кушодани мундариҷаи он, нусхабардорӣ кардан кӯшиш мекунад.

**НАТУРАЛИСТ** *лот.* نتورلیست 1. *ниг.* **табиатшинос**. 2. пайрави натурализм; намояндаи ҷараёни натуралистӣ дар адабиёт ва санъат.

**НАТУРАЛИСТӢ** نتوالیستی *мансуб ба* **натурализм;** ба натурализм тааллуқдор: **равияи натуралистӣ**.

**НАТУРАЛӢ** نتورلی *иқт.* молӣ, чизӣ, ғайрипулӣ; **хоҷагии натуралӣ** хоҷагие, ки маҳсулоти меҳнатро на барои фурӯш (чун хоҷагии молӣ), балки барои таъминоти эҳтиёҷоти дохилии худ истеҳсол мекунад.

**НАТУРФАЛСАФА** نتورفلسفه *фалс.* таълимоти фалсафии асримиёнагӣ, ки асосан табиатро ақлан маънидод намуда, онро чун як чизи том тасвир мекард.

**НАТЪ** *а.* نطع 1. *кит.* суфраи чармин; фарши чармин; **натъи замин** *киноя аз* сатҳи замин, рӯи замин. 2. *таър.* фарше, ки гунаҳгоронро ба рӯи он нишонда сар мезаданд.

**НАТЮРМОРТ** *фр.* نتیومارت *санъ.* дар санъати тасвирӣ – расми чизҳои беҷони маъмул, (*аз қабили* гулҳои канда, меваҳои чидашуда, зарфҳо *ва г.*).

**НАУЗУБИЛЛОҲ** *а.* نعوذبالله паноҳ мебарем бар Худо (*ибораест, ки дар вақти эҳтимоли пеш омадани ҳодисаи баде мегӯянд*).

**НАФАҚА** *а.* نفقه 1. *кит.* харҷи рӯзгузаронии аҳли оила, хароҷоти ҳаррӯзаи аҳли оила; **дар нафақаи** *касе* **будан** дар таъминоти касе будан. 2. маблағе, ки моҳона мунтазам аз тарафи давлат ба кӯҳансолон ва шахсони мутобиқи қонун муддати муайян хизмат карда, ба маъюбоне, ки қобилияти корӣ надоранд *ва г.* дода мешавад: **нафақа гирифтан**, **нафақа додан**, **ба нафақа баромадан**, **нафақаи пиронсолӣ**, **нафақаи шахсӣ**, **нафақа барои маъюбон**.

**НАФАҚАГИР** نفقه‌گیر он ки нафақа мегирад, гирандаи нафақа: **муйсафеди нафақагир**.

**НАФАҚАГИРӢ** نفقه‌گیری *исми амал аз* **нафақа гирифтан**; ба нафақа баромадан.

**НАФАҚАХӮР** نفقه‌خور *ниг.* **нафақагир**.

**НАФАР** نفر 1. воҳиди шумориши инсон, воҳиди ҳисоб кардани мардум. 2. *нумератив, ки дар шумори инсон кор фармуда мешавад;* тан, кас: **чанд нафар коргар, се-чор нафар талаба**. 3. *кҳн.* хизматгор, мулозим; сарбози чун чокар хизматкунанда. 4. одами одӣ; шахс, фард.

**НАФАРӢ** نفری *кҳн.* фарди қатории даста ва гурӯҳҳои ҳарбӣ; қаторӣ.

**НАФАС** *а.* نفس 1. дами бо роҳи даҳону бинӣ ба дарун кашида ва боз баровардашавандаи инсон ё ҳайвон: **нафас кашидан, нафас баровардан**, **нафас гирифтан; нафаси вопасин** дами пеш аз марг, дами охирин; **зиққи (тангии) нафас** *тиб.* дарди сина (шуш), ки гирифтори он ба душворӣ нафас мекашад, зиққуннафас; **то охирин нафас** то дами охирин, то ҷон ҳаст; **нафас ба дарун афтидан** а) нафасгирӣ қатъ шудан**;** б) *кин.* тамоман хомӯш шудан, чизе нагуфтан; **нафаси** *касеро* **гардонидан** ба нафаскашӣ монеъ шудан; **нафаси** *касе* **гаштан**

нафас гирифта натавонистан, нафасгардон шудан; **нафас гирифтан** а) нафас кашидан; б) нафас банд шудан; **нафас сабук кашидан** оромона нафас гирифтан; орому осуда шудан; **нафас нигоҳ доштан** а) нафас нагирифтан; б) *кин.* хомӯш шудан; **нафаси рост гирифтан** озодона, ба оромӣ нафас кашидан; **нафас танг шудан // нафас тангӣ кардан** нафас гаштан, дуруст нафас гирифта натавонистан; **озод нафас гирифтан (кашидан)** оромона нафас гирифтан,осуда шудан; **то нафас боқист**... то зинда ҳастам; **нафас ях!** дам набарор, хомӯш бош! 2. *маҷ.* лаҳза, сония; **нафасе** лаҳзае, фурсати хеле кам; **дар як нафас** дар як лаҳза, дар як дам, лаҳзатан; **як нафас** як лаҳза. 3. *маҷ.* ҳаво; ◊ **нафаси хунук** сухани бад, гапи нофорам; **нафаси бад кардан** сухани бад гуфтан; нияти бад кардан.

**НАФАСБАНД** نفس‌بند **:нафасбанд шудан** нафас гирифта натавонистан, баста шудани роҳи нафасгирӣ.

**НАФАСГАРДОН** نفس‌گردان нафас гирифта натавонистан, нафасбанд: **нафасгардон шудан.**

**НАФАСГИРӢ** نفس‌گیری *исми амал аз* **нафас гирифтан**; нафас гирифтан.

**НАФАСӢ** نفسی *мансуб ба* **нафас**; **созҳои нафасӣ** *мус.* созҳои мусиқӣ, ки дар асари бод дамидан (пуф кардан) ба садо медароянд.

**НАФАСКАШӢ** نفس‌کشی *ниг.* **нафасгирӣ**.

**НАФАСКӮТОҲ** نفس‌کوتاه он ки кӯтоҳ-кӯтоҳ нафас мегирад, он ки ба душворӣ нафас мекашад.

**НАФАСТАНГ** نفس‌تنگ нафасбанд, нафасгардон**; нафастанг шудан** ба душворӣ нафас гирифтан, нафасбанд гаштан.

**НАФАСТАНГӢ** نفس‌تنگی тангии нафас, ба душворӣ нафас гирифтан.

**НАФИР** I *а.* نفیر фарёд, бонг; нолаву зорӣ; **нафир кашидан** бонг кашидан.

**НАФИР** II *а* نفیر *кҳн.* сурнай, шайпур.

**НАФИС** *а.* نفیس латиф, марғуб, нозук, дилписанд: **нақшу нигорҳои нафис**.

**НАФИСА** *а.* نفیسه 1. *муаннаси* **нафис; санъати нафиса, адабиёти нафиса**. 2. чизи нафиси қимати камёб

**НАФИСАКОРӢ** نفیسه‌کاری ҳунармандӣ дар офаридани чизҳои нафис, маҳорат дар эҷоди санъати нафиса.

**НАФИСӢ** نفیسی нафосат, латофат, зебоӣ.

**НАФИСКОР** نفیس‌کار *кит.* нозуккор, ҳунармаиб, усто, мумтоз.

**НАФИСКОРОНА** نفیس‌کارانه *кит.* мумтозона, устокорона, устодона, ҳунармандона.

**НАФЙ** *а.* نفی *кит.* 1. рад, инкор. 2. бадарға, рондан аз ҷое ба ҷое; **нафй кардан** а) дур кардан; б) нест кардан, маҳв кардан. 3. *збш.* воситаи инкори фикр дар феълҳо (монанди пешвандаҳои **на -, но -, ма -** ...).

**НАФЛ** *а.* نفل *кит.* ибодати ғайривоҷиб, ибодати (намози) мустаҳаб.

**НАФОЗ** *а.*نفاذ *кит.* 1. таъсир, нуфуз. 2. иҷро (-и амр), ҷорӣ шудан(-и фармон, ҳукм).

**НАФОСАТ** *а.* نفاست нафисӣ, латофат, назокат, дилписандӣ, зебоӣ.

**НАФОЯ** I *а.* نفایه *кит* сиёҳранг, сиёҳтоб; тира, сиёҳ.

**НАФОЯ** II **// НУФОЯ** *а.* نفایه (пули) қалб, носара; паст.

**НАФРАТ** *а.* نفرت рамидагии дил аз чизе, кароҳат доштан, безор будан; танаффур; **нафрат доштан** *аз(ба) касе* безор будан аз касе; бад дидан касеро; **нафрат кардан** *аз касе* бад дидан, ҳисси кароҳат доштан (*нисбат ба касе*); **бо чашми нафрат нигоҳ кардан** назар кардан бо кароҳат, мавриди нафрат қарор додан (касе ё чизеро).

**НАФРАТАНГЕЗ** نفرت‌انگیز бедоркунандаи ҳисси нафрат, нафратовар.

**НАФРАТБОР** نفرتبار *ниг.* **нафратангез**.

**НАФРАТЗАДА** نفرت‌زده мавриди нафрату танаффури ом қарор гирифта, манфур.

**НАФРАТОВАР** نفرت‌آور *ниг.* **нафратангез**.

**НАФРАТОМЕЗ** نفرت‌آمیز нафратнок, бонафрат, нафраткунон.

**НАФРИДАН** نفریدن аз ғалабаи нафрат лаънат хондан, дуои бад кардан, нафрин кардан.

**НАФРИН** نفرین дашном; дуои бад; лаънат; **нафрин кардан (хондан**) дашном додан,

**рин кардан (хондан**) дашном додан, лаънат гуфтан.

**НАФРИНКАРДА** نفرین کرده *ниг.* **нафратзада**.

**НАФС** نفس 1. *кит.* ҷон, рӯҳ; табиати инсон. 2. *маҷ.* хоҳиши табиӣ инсон ва ҳар ҷондор ба чизҳои хӯрданӣ ва лаззатбахш; **нафси бад // нафси аммора** хоҳишу тақозои аз ҳад зиёди табиати инсон ба лаззатпарастӣ ва дигар корҳои ношоиста, баднафсӣ; **нафси бад – балои ҷон** (*зарб.*). 3. шахс, худ. 4. шахсият, ҳайсият; **иззати нафс** эҳтиром ба шахсият; **ба иззати нафси** *касе* **расидан** *киноя аз* шахсияти касеро таҳқир кардан, дар ҳаққи касе беҳурматӣ кардан; ◊ **бандаи нафс** нафспараст, баднафс; **шикасти нафс** *маҷ.* худро ҳақиру камтар гирифтан, хоксорӣ, фурӯтанӣ; **нафсро калон кардан** *киноя аз* чашмгуруснагӣ (ҳарисӣ) кардан, бо каму беш қонеъ нашудан, баднафсӣ кардан; **нафси** *касе* **ором гирифтан** *маҷ.* қонеъ шудани талаби нафс (*аз хӯрок ва г.*); **нафсро ором додан** қонеъ гардондани тақозои табиати инсон аз чизе, фурӯ нишондани ҳирс.

**НАФСӢ** نفسی *ниг.* **нафсонӣ**.

**НАФСКАЛОН** نفس کلان 1. *маҷ.* хасис, мумсик. 2. *гуфт.* пурхӯр, шикампарвар.

**НАФСОНИЯТ** *а.* نفسانیت 1. шахсият, ҳайсият; иззати нафс. 2. худкомӣ, мутеи наф-си худ будан, ягон кор ё гапи касеро ба худ ор шумурда ба вай душманӣ кардан, орият. 3. *маҷ.* хасисӣ, мумсикӣ. 4. шаҳватпарастӣ, шаҳвоният.

**НАФСОНӢ** نفسانی 1. *мансуб ба* **нафс**; рӯҳӣ. 2. хоҳиши нафс, талаби зиёди нафс.

**НАФСПАРАСТ** نفس‌پرست 1. ба талаби нафсу ҳирс додашуда; баднафс. 2. худпараст, худком.

**НАФСПАРАСТӢ** نفس‌پرستی 1. нафспараст будан; баднафсӣ. 2. худкомӣ, худпарастӣ.

**НАФСПАРВАР** نفس‌پرور ҳавову ҳаваспарвар; шаҳватпараст.

**НАФСУЛАМР** *а.* نفس‌الامر *кит.* ҳақиқати кор; кори воқеӣ.

**НАФТ** نفت моеи равғании сӯзанда, ки аз зери замин бароварда мешавад ва баъди ва тасфия аз он бензин, карасин, мазут *ва г.* ҳосил мекунанд: **нафт кашидан**, **корхонаи коркарди нафт**, **полоишгоҳи нафт**.

**НАФТАЛИН** *ю.* نفتلین моддаи сафеди бӯйдор, ки барои аз куя муҳофизат кардан ба матоъҳои пашмӣ, гилем ва пӯстин мепошанд.

**НАФТАНДОЗ** نفت‌انداز *таър.* он ки дар ҷангҳои қадим ба сӯи душман нафти оташгирифта меандохт.

**НАФТАНДОЗӢ** نفت‌اندازی *таър.* ба сӯи душман нафт андохтан, оташандозӣ.

**НАФТДОР** نفت‌دار дорои нафт; нафтхез.

**НАФТӢ** نفتی 1. *мансуб ба* **нафт**; бо нафт коркунанда. 2. аз нафт истеҳсолшуда: **маводи нафтӣ**.

**НАФТКАШ** نفتکش воситаи нақлиёте, ки барои кашондани маводи нафтӣ таъйин шудааст: **киштии нафткаш**.

**НАФТКАШӢ** نفت‌کشی *исми амал аз* **нафт кашидан.** 1. нафт кашида баровардан аз кони он; нафт ҳосил кардан. 2. кашонандаи нафт; ҳамлу нақли нафт.

**НАФТКАШОН** نفت‌کشان *ниг.* **нафткаш**.

**НАФТРАСОН** نفت‌رسان бо нафт таъминкунанда.

**НАФТРАСОНӢ** نفت‌رسانی бо нафт таъмин кардан: **лӯлаи нафтрасонӣ**.

**НАФТХЕЗ** نفت‌خیز ҷое, ки маъдани зиёди нафт дорад, ҷои сернафт: **минтақаи нафтхез**.

**НАФФОЪ** *а.* نفاع *кит.* нафъбахш, манфиаткунанда; одами бисёр фоидабаранда.

**НАФХ** *а.* نفخ *кит.* 1. дамидан бо даҳон, пуф кардан; вазиши тези ҳаво. 2. бо ҳаво пур кардан; пурбод кардан. 3. *маҷ.* такаббур, ҳавобаландӣ, худбинӣ; ◊ **нафхи меъда** дамидагии шикам, шиками пур аз бод.

**НАФҲА** *а.* نفحه *кит.* бӯи хуш, роиҳа.

**НАФЪ** *а.* نفع фоида, суд, манфиат; *муқоб.* **зарар; нафъи шахсӣ** фоидаи шахсӣ; **ба нафъи** *касе* (*чизе*) ба манфиати касе (чизе); **нафъ бахшидан (додан**) фоида кардан; **нафъ доштан** фоида доштан, манфиатовар будан; **нафъ кардан** фоида кардан; нафъ расондан, фоида расондан.

**НАФЪДИҲАНДА** **نفع‌دهنده** 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **нафъ додан**. 2. *ниг.* **нафъовар**.

**НАФЪОВАР** **نفع‌آور** фоидаовар, нафърасон, манфиатнок, судбахш.

**НАХ** **نخ** 1. тори нозуки норесида; ресмон, ришта: **нахи пахта, нахи сунъӣ.** 2. *кит.* қолин, гилем; хусусан қолину гилеми нозуку нақшини абрешимӣ. 3. *кҳн., маҷ.* сафи лашкар; **нах кашидан** саф кашидан; **нах – нах** тор – тор.

**НАХАРТ** **نخرت** **: гӯшти нахарт** гӯшти паҳлуи гӯсфанд.

**НАХБАНД****نخبند** *боф.* коргаре, ки дар дастгоҳи бофандагӣ наххои кандашударо васл мекунад.

**НАХБАНДӢ** **نخ بندی** *боф.* нахи кандашударо бастан; касбу кори нахбанд.

**НАХВАТ** *а.* **نخوت** *кит.* ғурур, такаббур, калонгирӣ.

**НАХГИРАК** **نخ‌گیرک** *боф.* чангакест, ки бо он нахро ҷудо карда мегиранд.

**НАХДОР** **نخدار** нахдошта; лифдор: **растаниҳои нахдор.**

**НАХЛ** *а.* **نخل** 1. дарахти хурмо. 2. умуман дарахт, ниҳол; *ба тарзи истиора*: **нахли қомат**, **нахли дӯстӣ**, **нахли умед** *ва г.*

**НАХЛБАНД** **نخل‌بند** 1. касе ки аз мум ё коғаз гулу меваву дарахт месозад; гулсоз. 2. *маҷ.* боғбон.

**НАХЛИСТОН** **نخلستان** хурмозор; ҷое, ки нахл зиёд аст.

**НАХЛӢ** **نخلی** *мансуб ба* **нахл**.

**НАХОД** **نخاد** *гуфт.* на ин ки..., магар [*аслаш* **нахоҳад]**.

**НАХПЕЧ** **نخپیچ** он чи бо наху ришта печонда шудааст.

**НАХРЕС** **نخریس** он ки аз пашм, пахта ва монанди инҳо нах тйёр мекунанд, нахбоф.

**НАХРЕСӢ** **نخریسی** аз пахта, пашм ва монанди инҳо ришта бофтан.

**НАХТОБ** **نخ‌تاب** *ниг.* **нахрес**.

**НАХТОБӢ** **نخ‌تابی** *ниг.* **нахресӣ**.

**НАХУСТ** **نخست** аввал; аввало [*аслаш нухуст*]. **бори нахуст** бори аввал, аввалин маротиба.

**НАХУСТВАЗИР** **نخست‌وزیر** *ниг.* **сарвазир**.

**НАХУСТИН** **نخستین** 1. аввалин, якумин: **мулоқоти нахустин**, **фарзанди нахустин.** 2. аввало; аввалан; **нахустин бор** аввалин бор.

**НАХУСТНАМОИШ** **نخست‌نمایش** *санъ.* бори аввал ба тамошо пешниҳод намудани ягон асари саҳнавӣ ё филм.

**НАХУСТФАРЗАНД** **نخست‌فرزند** фарзанди якум, фарзанди аввал.

**НАХӮД** **نخود** донае аз ҷинси лӯбиё, вале аз он хурдтару сахттар ва растании он; **нахӯди бирён** *ниг.* **нахӯдбирён**; **шӯрбои нахӯд** нахӯдшӯрбо; ◊ **нахӯди пеши қошуқ** *киноя аз* шахси ба ҳар кор мудохилакунанда, пешдасти ҳар кор.

**НАХӮДАК** **نخودک** 1. донаи хурди нахӯд; нахӯддона. 2. *фолк.* бачаи майдаяк.

**НАХӮДБИРЁН** **نخودبریان** *хӯр.* як навъ таомест, ки нахӯди тарро дар оби намакин мепазанд ва баъд хушкида онро дар дег бир-ён мекунанд; нахӯди дар дег тафдода.

**НАХӮДДОНА** **نخوددانه** донаи нахӯд.

**НАХӮДЗОР** **نخودزار** майдони кишти нахӯд.

**НАХӮДӢ** **نخودی** *мансуб ба* **нахӯд**; **ранги нахудӣ** ранги шабеҳи нахӯд зарди равшан; **нахудӣ кардан** майда карда реза кардан, майда-майда буридан.

**НАХӮДПАЗӢ** **نخودپزی** 1. нахӯд пухтан. 2. ҷое, ки аз нахӯд хӯроке мепазанд ва мефурӯшанд.

**НАХӮДРАНГ** **نخودرنگ** *ниг.* **нахӯдӣ**.

**НАХӮДШӮРАК** **نخودشورک** *хӯр.* як навъ таомест, ки нахӯдро дар об ҷӯшонида мепазанд ва намак зада мехӯранд.

**НАХӮДШӮРБО** **نخودشوربا** *хӯр.* шӯрбое, ки яке аз масолеҳи асосии он нахӯд аст, шӯрбои нахӯдӣ.

**НАХХОС** *а.* **نخاس** бардафурӯш, ғуломфурӯш; фурӯшандаи асирон ва ё галаи ғоратӣ

**НАХЧАД//НАХҶАД** **نخچد//نخجد** пасмондаи гудозиши филизот; рими оҳан.

**НАХЧАЛ//НАХЧАЛ//НАХЧУЛ** نخچل//نخجل чимдӣ, пучидан**.**

**НАХЧИР** نخچیر *ниг.* **нахҷир**.

**НАХЧИРЗАН** نخچیرزن шикорчӣ, сайёд.

**НАХҶИР** نخجیر ҷонвари саҳроӣ, ҳайвони шикорӣ (*аз қабили* оҳу, бузи кӯҳӣ).

**НАХҶИРВОЛ** نخجیروال *кит.* он ки ҳайвоноти шикориро ба сӯи шикоргоҳ меронад.

**НАХҶИРГОН** نخجیرگان 1. *кит.* шикорчӣ, сайёд. 2. *мус.* яке аз си лаҳни мусиқии Борбад.

**НАХҶИРГОҲ** نخجیرگاه ҷои шикор, шикоргоҳ.

**НАҲ** نه **: наҳ задан** *гуфт.* паст задан, бад гуфтан.

**НАҲАНГ** نهنگ 1. як навъ ҳайвони баҳрии калон; *кит*; **хӯрдан чу наҳанг, кор кардан чун бузи ланг** *(мақ.)* **соли наҳанг** *ниг.* **моҳӣ (соли моҳӣ)**. 2. *кит.*, *маҷ.* мубориз, паҳлавон.

**НАҲБ** *а.* نهب *кит.* ғорат, тороҷ, яғмо; ғаниматгирӣ.

**НАҲВ** *а.* نحو *кҳн. ниг.* **синтаксис**.

**НАҲВА** نحوه *кит.* тариқ, равия, равиш.

**НАҲВӢ** نحوی 1. *кҳн. мансуб ба* **наҳв**; синтаксисӣ; таҳлили синтаксисӣ. 2. донишманд ва мутахассиси илми синтаксис.

**НАҲЗАТ** *а.* نهضت *кит.* ҳаракат, ҷунбиш, юриш; **наҳзат намудан (кардан)** а) ҳаракат кардан; б) қиём кардан барои расидан ба ҳадафҳои сиёсӣ ва иҷтимоӣ.

**НАҲИБ** نهیب *ниг.* **ниҳеб**.

**НАҲИФ** *а.* نحیف *кит.* лоғар, хароб; заиф.

**НАҲИФӢ** نحیفی *кит.* лоғарӣ, харобӣ; заифӣ, сустӣ.

**НАҲЙ** *а.* نهی *кит.* манъ; манъ кардан, боздоштан(касеро аз чизе ё коре): наҳйи мункар..

**НАҲЛ** *а.* نحل *кит.* занбӯри асал, оруи асал.

**НАҲМОР** نهمار *кит.* 1. бешумор, беандоза, бисёр. 2. бузург, азиму тааҷҷубовар.

**НАҲОР** I *а.* نهار 1. рӯз; *муқоб.* **лайл; лайлу наҳор** шабу рӯз. 2. хӯроки нисфирӯзӣ.

**НАҲОР** II *а.* نهار *ниг.* **ноҳор**: **дили ноҳор**.

**НАҲОРӢ** نهاری чошт, ношто, ноништа, таҳтӯл; хӯрок, чизи хӯрданӣ, ғизо; **наҳорӣ кардан** хӯрок хӯрдан.

**НАҲОРАН** *а.* نهاراً *кит.* рӯзона, дар рӯз.

**НАҲОСАТ** *а.* نحاست *ниг.* **наҳсият**.

**НАҲОФАТ** *а.* نحافت *кит. ниг.* **наҳифӣ**.

**НАҲР** I *а.* نحر *кит.* 1. пеши сина, ҷои гарданбанд. 2. *маҷ.* қурбонӣ, буридани сари ҳайвон.

**НАҲР** II *а.* نهر ҷӯи калон, дарё, рӯд.

**НАҲРӢ** نهری *мансуб ба* **наҳр**; рӯдӣ, дарёӣ.

**НАҲС** *а.* نحس 1. таъсири бади ситораҳо, ки гӯё боиси бадбахтии мардум мешавад; *муқоб.* **саъд**; бетолеӣ, бадбахтӣ. 2. бадахтар, манҳус, шум, бехосият: **рӯзи наҳс**.

**НАҲСИЯТ** *а.* نحسیت наҳсӣ, шумӣ, бехосиятӣ.

**НАҲСӢ** *а.* نحسی *ниг.* **наҳсият**.

**НАҲҶ** *а.* نهج *кит.* тарз, тавр, тариқ; **ба наҳҷе ки** ба тарзе ки.

**НАЧАНДОН** نچندان на он қадар, на ба он дараҷа: **начандон калон**.

**НАЧАК//НАҶАК** نجک//نچک *кҳн.* навъе аз табарзин.

**НАҶАНД** نجند *аслаш* **нажанд**.

**НАҶДА//НАҶДАТ** *а.* نجده//نجدت *кит.* 1. ҷасорат, шуҷоат, далерӣ, диловарӣ, мардонагӣ. 2. ёрӣ, кӯмак.

**НАҶАС** *а.* نجس мурдорӣ, палидӣ, нопокӣ.

**НАҶВО** نجوا *кит.* пичиррос, пичир-пичир.

**НАҶИБ** *а.* نجیب асил, шариф, асилзода, бузургзода; гиромӣ: **одами наҷиб**.

**НАҶИБӢ** نجیبی асилӣ, шарифӣ, бошарафӣ, шарофат.

**НАҶИБОНА** نجیبانه ҳамчун наҷибон, ба наҷибон хос; бузургворона, бошарафона: **кори наҷибона**.

**НАҶИС** *а.* نجیس нопок, палид, мурдор.

**НАҶИСӢ** نجیسی нопокӣ, палидӣ, мурдорӣ.

**НАҶМ** *а.* نجم ситора, ахтар.

**НАҶОБАТ** *а.* نجابت *кит.* наҷибӣ, шарифӣ, бузургворӣ.

**НАҶОСАТ** *а.* نجاست нопокӣ, палидӣ; гандагӣ, саргин.

**НАҶОТ** *а.* نجات халосӣ, раҳоӣ, раҳоёбӣ; **наҷот додан** халос кардан, раҳоӣ доданӣ; **наҷот ёфтан** халос шудан, раҳоӣ ёфтан.

**НАҶОТБАХШ** نجات‌بخش *ниг.* **наҷотдиҳанда**.

**НАҶОТБАХШӢ** نجات‌بخشی *ниг.* **наҷотдиҳӣ**.

**НАҶОТДИҲАНДА** نجات‌دهنده *сифати феълии замони ҳозира аз* **наҷот додан**; халоскунанда; озодкунанда, озодибахш.

**НАҶОТДИҲӢ** نجات‌دهی *исми амал аз* **наҷот додан**; халос кардан, раҳоӣ додан.

**НАҶОТЁБӢ** نجات‌یابی *исми амал аз* **наҷот ёфтан**; халос шудан, раҳо ёфтан.

**НАҶОТЁФТА** نجات‌یافته *сифати феълии замони гузашта аз* **наҷот ёфтан**; халосшуда; озодшуда.

**НАҶҶОР** *а.* نجار дуредгар, чӯбтарош.

**НАҶҶОРӢ** نجاری дуредгарӣ, чӯбтарошӣ: **санъати наҷорӣ, наҷорӣ кардан**.

**НАШАСТАН** نشستن *гуфт., ниг.* **нишастан**.

**НАШВ** نشو *кит.* сабзиш, рӯиш; **нашв намудан (кардан)** сабзидан, рӯидан.

**НАШВУНАМО** نشونما *ниг.* **нашъунамо**.

**НАШИД\\НАШИДА** نشید//نشیده *кит.* 1. шеърхонӣ, сурудхонӣ. 2. суруд, тарона.

**НАШ** نش *кит.* дарахти коҷ, санавбар.

**НАШ(Ш)А** نشه *ниг.* **нашъа**.

**НАШ(Ш)АКАШ** نشه‌کش он ки одати нашакашӣ дорад, бангӣ, нашъаманд, тарёккаш.

**НАШ(Ш)АКАШӢ** نشه‌کشی нашъамандӣ, бангӣ, тарёкӣ.

**НАШР** I *а.* نشر 1. паҳн кардан, интишор, парокандан. 2. чоп, ба табъ расондан: **нашри китоб, соли аввали нашр; нашри ахбор** шунавонидани хабарҳо аз радио ва телевизион; **нашр кардан** чоп кардан, паҳн кардан; **нашр шудан** чоп шудан, ба табъ расидан, паҳн гардидан.

**НАШР** II *а.* نشر *д.* зинда шудан ва зинда кардан пас аз марг, эҳё.

**НАШР** III *а.* نشر бӯй, бӯи хуш, хушбӯй.

**НАШРИЁТ** *а.* نشریات муассисаи нашри китоб, чопкунандаи асарҳо: **нашриёти давлатӣ, нашриёти хусусӣ**.

**НАШРИЯ** *а.* نشریه 1. рӯзнома ё маҷаллае, ки ба таври доимӣ дар вақти муайяншуда чоп мешавад. 2. он чи ба таври умумӣ ба воситаи чоп ба шумораи зиёд нашр мешавад; чизи нашршуда, (*аз қабили* китоб, маҷалла, рӯзнома).

**НАШТАР** نشتر *ниг.* **нештар**.

**НАШФ** نشف *кит.* обро ба худ кашидан, ҷаб

бидани об.

**НАШЪ** نشأ *кит.* 1. офариниш; нав пайдо шудан. 2. рӯидан; нуму кардан; бузург шудан. 3. ҷаҳон, олам.

**НАШЪА** *а.*نشعه 1. кайф ва сархушӣ, ки аз нӯшидан ё кашидани моддаҳои масткунанда пайдо мешавад, наш(ш)а. 2. умуман кайф, ҳаловат: **нашъаи дидор**; **нашъа бурдан** кайф кардан, лаззат бурдан. 3. банг, кӯкнор *ва г.*; **нашъа кашидан** истеъмол кардани банг, тарёк ва дигар моддаҳои масткунанда.

**НАШЪАБАХШ** نشعه‌بخش кайфдиҳанда, сархушкунанда.

**НАШЪАДОР** نشعه‌دار нашъабахш, кайфовар, мастиовар.

**НАШЪАКАШ** نشعه‌کش *ниг.* **нашъаманд**.

**НАШЪАКАШӢ** نشعه‌کشی *ниг.* **нашъамандӣ**.

**НАШЪАМАНД** نشعه‌مند мӯътод ба маводи мухаддир, нашъакаш, бангӣ.

**НАШЪАМАНДӢ** نشعه‌مندی нашъаманд будан, мӯътод будан ба маводи мухаддир.

**НАШЪАХОНА**نشعه‌خانه ҷои нашъакашӣ.

**НАШЪАҶАЛЛОБ** نشعه‌جلاب он ки бо харидуфурӯши маводи нашъаовар машғул аст.

**НАШЪАҶАЛЛОБӢ** نشعه‌جلابی ҳаннотӣ дар харидуфурӯши маводи нашъаовар. .

**НАШЪУНАМО** نشأونما [*аслаш* **нашвунамо**]; 1. сабзидан, сабзиш; ба воя расидан **нашъунамо ёфтан (кардан)** а) сабзида ба камол расидан. б) тараққӣ кардан.

**НАЪЛ** *а.* نعل 1. *кит.* кафш, пойафзор. 2. оҳани

камоншакле, ки ба пошнаи пойафзол ва ба суми аспу хар мезананд; ◊ **ҳам дар наъл задану ҳам дар мех (мӯза)** камоли дурӯягӣ зоҳир кардан.

**НАЪЛБАНД** نعل‌بند *ниг.* **наългар**.

**НАЪЛБАНДӢ** نعل‌بندی *ниг.* **наългарӣ**.

**НАЪЛБАҲО** نعلبها *кит.* мол ва заре, ки барои наҷоти кишвари худ аз тохту тороҷ ба душман медоданд.

**НАЪЛГАР** نعلگر оҳангаре, ки касбаш наъл сохтану наъл задан аст.

**НАЪЛГАРӢ** نعلگری касби наълсозӣ ва наълзанӣ.

**НАЪЛДОҒ** نعل‌داغ тамға, мӯҳр, нишона (дар шакли наъл).

**НАЪЛДОР** نعل‌دار наълдошта, наълкарда: **аспи наълдор.**

**НАЪЛЗАН** نعل‌زن *ниг.* **наълбанд**.

**НАЪЛЗАНӢ** نعل‌زنی *ниг.* **наълбандӣ**.

**НАЪЛНОК** نعلناک *ниг.* **наълдор.**

**НАЪЛШАКЛ** نعل‌شکل ба шакли наъл, камоншакл.

**НАЪМО** *а.* نعما неъмат, некӣ, эҳсон, лутф.

**НАЪНО** *а.* نعنا *бот.* як навъ гиёҳи хӯрданӣ аз ҷинси пудина, ки бӯи хуш дорад, пудинаи боғӣ.

**НАЪРА** *а.* نعره фарёд, бонги баланд, овози ларзаовар: **наъраи шер; наъра задан(кашидан)** бонг задан.

**НАЪТ** *а.* نعت *кит.* мадҳ, ситоиш, васф, тавсиф: **дар наъти Худову Расул** пайғамбар.

**НАЪШ** *а.* نعش *кит.* 1. ҷасади одами мурда, тани беҷон. 2. *маҷ.* тобут.

**НАЪШКАШ** نعش‌کش *кит.* 1. он ки тобутро мебардорад. 2. ақлиёти тобуткашонӣ.

**НЕ** نی 1. *ҳиссачаи инкорӣ* на; *муқоб.* **бале, оре, ҳа.** 2. нест; *муқоб.* **ҳаст; не гуфтан** инкор кардан, розӣ нашудан; **нею нестон кардан** розӣ нашудан, изҳори норизоӣ кардан; **аҷаб не** мумкин аст; ҷои ҳайрат нест; **як рӯз не, як рӯз** ягон рӯз, имрӯз набошад, фардо.

**НЕВ** نیو *кит.* далер, шуҷоъ, диловар, паҳлавон.

**НЕВА** نیوه *кит.* нола, фарёд, гиря, навҳа.

**НЕВБАНД** نیوبند мутеъкунандаи паҳлавонон, мутеъкунандаи паҳлавони бузург.

**НЕВРОЗ** *ю.* نیوراز *тиб.* беморие, ки аз вайронии фаъолияти системаи асаб пайдо мешавад.

**НЕВРОЛОГИЯ** *ю.* نیورالاگیه *ниг.* **асабшиносӣ**.

**НЕВРОПАТОЛОГ** *ю.* نیوراپتالاگ *тиб.* 1. мутахассиси невропотология. 2. духтури касалиҳои асаб.

**НЕВРОПАТОЛОГИЯ** *ю.* نیوراپتالاگیه *тиб.* илмест дар бораи бемориҳои асаб.

**НЕГАТИВ** *лот.* نیگتیو навор суратбардорӣ, ки сурати чизе бар вай хилофи ранги равшани худ, сиёҳранг инъикос ёфтааст.

**НЕЙЛОН** *англ.* نیلان як навъ нахи синтетикӣ ва матои аз он бофташуда.

**НЕЙРОН//НЕВРОН** *ю.* نیران//نیوران *тиб.* ҳуҷайраҳои асаб бо ҳамаи шохаҳояш.

**НЕЙТРОН** *лот.* نیتران *физ.* зарраи одитарин, ки ба таркиби ядрои ҳаста дохил аст ва заряди барқӣ надорад.

**НЕЙТРОНӢ** نیترانی *мансуб ба* **нейтрон**; **бомбаи нейтронӣ**.

**НЕК** نیک 1. хуб, нағз, хуш, бахайр; *муқоб.* **бад: нияти нек, номи нек, рӯзи нек, қадами нек; неку бад** хубу ганда, хайру шарр; **фоли нек** аломати ҳодисаи хуб ва бахайр, шавгуни нек. 2. одами хуб; **некон** одамони хуб.

**НЕКАЗМ** نیک‌عزم он ки ният, майл ва хоҳиши нек дорад, некирода.

**НЕКАЙЁМ** نیک‌ایام *ниг.* **некрӯз**.

**НЕКАЙЁМӢ** نیک‌ایامی *ниг.* **некрӯзӣ**.

**НЕКАНДЕШ** نیک‌اندیش некрой, некният, хайрхоҳ, хайрандеш.

**НЕКАНДЕШӢ** نیک‌اندیشی некройӣ, некниятӣ, хайрхоҳӣ, хайрандешӣ.

**НЕКАНҶОМ** نیک‌انجام он ки кор ва зиндагонии вай ба некӣ анҷом меёбад, хушоқибат, некоқибат, некфарҷом.

**НЕКАНҶОМӢ** نیک‌انجامی анҷоми хуб, амале, ки оқибати нек дорад, некфарҷомӣ.

**НЕКАТВОР** نیک‌اطوار *ниг.* **некафъол**.

**НЕКАФЪОЛ** نیک‌افعال дорои феълу атвори хуб, неккирдор.

**НЕКАФЪОЛӢ** نیک‌افعالی неккирдорӣ, некатворӣ.

**НЕКАХЛОҚ** نیک‌اخلاق дорои ахлоқи писандида, хушахлоқ, боодоб, писандидаахлоқ,

**НЕКАХЛОҚӢ** نیک‌اخلاقی хушахлоқӣ, баодобӣ, писандидаахлоқӣ.

**НЕКАХТАР** نیک‌اختر толеъбаланд, саодатманд, хушбахт, хуштолеъ.

**НЕКАҲВОЛ** نیک‌احوال *ниг.* **некӯаҳвол**.

**НЕКАҲВОЛӢ** نیک‌احوالی *ниг.* **некӯаҳволӣ**.

**НЕКАҲД** نیک‌عهد вафодор, хушқавл.

**НЕКАҲДӢ** نیک‌عهدی вафодорӣ, хушқавлӣ.

**НЕКБАХТ** نیک‌بخت хушбахт, бахтёр, саодатманд.

**НЕКБАХТӢ** نیک‌بختی хушбахтӣ, саодатмандӣ.

**НЕКБИН** نیک‌بین 1. *ниг.* **хушбин**. 2. хайрхоҳ, некхоҳ, некандеш.

**НЕКБИНӢ** نیک‌بینی 1. хушбинӣ, ҳаётдустӣ. 2. хайрхоҳӣ, некандешӣ.

**НЕКБИНОНА** نیک‌بینانه хушбинона, ҳаётдӯстона.

**НЕКДИЛ** نیک‌دل нектабиат; хайрхоҳ,

**НЕКДИЛӢ** نیک‌دلی нектабиатӣ; хайрхоҳӣ,

**НЕКДИЛОНА** نیک‌دلانه хайрхоҳона, меҳрубонона.

**НЕКЗОТ** نیک‌ذات хушзот, наҷиб, асилзода; **ҷавони некзот** ҷавони наҷиб, асилзода.

**НЕКИРОДА** نیک‌اراده он ки иродаи нек дорад; некандеш, хушният.

**НЕКӢ** نیکی хубӣ, нағзӣ, хайрхоҳӣ; **некӣ кардан** нағзӣ кардан, ёрӣ додан; **ба некӣ ёд кардан** сифати хубӣ касеро гуфтан, бо хайр зикр кардан (ному кирдори касеро); **чашми некӣ умед кардан (доштан)** дар интизори хайрхоҳӣ будан, хубӣ умед кардан.

**НЕККИРДОР** نیک کردار накӯкор, хайрхоҳ, некаъмол.

**НЕККИРДОРӢ** نیک کرداری накӯкорӣ, хайрхоҳӣ, некаъмолӣ.

**НЕКҚАДАМ** نیک‌قدم дорои қадами нек, қадами бахайр ва бахосият, некпай.

**НЕКМАНЗАР** نیک‌منظر *кит.* 1. зебоманзар, хушнамуд. 2. *маҷ.* зебо, хушрӯй.

**НЕКМАНЗАРӢ** نیک‌منظری *кит.* зебоман зарӣ, хушнамудӣ. 2. *маҷ.* зебоӣ, хушрӯӣ.

**НЕКМАНИШ** نیک‌منش *ниг.* **некмаҳзар**.

**НЕКМАНИШӢ** نیک‌منشی *ниг.* **некмаҳзарӣ**.

**НЕКМАРД** نیک‌مرد марди некӯкор, марди хайрхоҳ.

**НЕКМАҲЗАР** نیک‌محضر *кит.* хушхӯ, нектабиат, хушхулқ.

**НЕКМАҲЗАРӢ** نیک‌محضری хушхӯӣ, нектабиатӣ, хушхулқӣ.

**НЕКНАЖОД** نیک‌نژاد *ниг.* **некзот**.

**НЕКНИҲОД** نیک‌نهاد *ниг.* **некӯниҳод**.

**НЕКНИҲОДӢ** نیک‌نهادی *ниг.* **некӯниҳодӣ**.

**НЕКНОМ** نیک‌نام касе, ки номаш ба некӣ машҳур аст; *муқоб.* **бадном**.

**НЕКНОМӢ** نیک‌نامی соҳиби номи нек будан, бахубӣ ном баровардан.

**НЕКПАЙ** نیک‌پی *кит.* хушқадам, бахосият.

**НЕКПАЙВАНД** نیک‌پیوند *кит.* дӯст, рафиқ, шарик.

**НЕКПАЙВАНДӢ** نیک‌پیوندی *кит.* дӯстӣ, рафиқӣ, шарикӣ.

**НЕКПАЙӢ** نیک‌پیی *кит.* хушқадамӣ, бахосиятӣ.

**НЕКРАВ** نیک‌رو хуб роҳраванда, хушрафтор, хушгард (*сифати асп*).

**НЕКРАФТОР** نیک‌رفتار боодоб, хушмуомила, хушхулқ, хушрафтор.

**НЕКРОЙ** نیک‌رای дурусттадбир, некандеш, оқил.

**НЕКРӮ(Й)** نیک‌رو(ی) хушрӯй, зебо.

**НЕКРӮЗ** نیک‌روز он ки рӯзгораш хуб мегузарад, саодатманд, хушбахт.

**НЕКРӮЗӢ** نیک‌روزی хушбахтӣ, саодатмандӣ.

**НЕКСИГОЛ** نیک‌سگال *кит.* некандеш, хайрхоҳ; *муқоб* **бадсигол**.

**НЕКСИГОЛӢ** نیک‌سگالی *кит.* некандешӣ, хайрхоҳӣ; *муқоб.* **бадсиголӣ**.

**НЕКСИРАТ** نیک‌سیرت дорои хулқу хислати хуб; ботинаш пок, некдил, дилсоф.

**НЕКСИРАТӢ** نیک‌سیرتی нексират будан; некдилӣ, дилсофӣ.

**НЕКСИРИШТ** نیک‌سرشت *ниг.* **нексират**.

**НЕКСИРИШТӢ** نیک‌سرشتی *ниг.* **нексиратӣ**.

**НЕКСИФАТ** نیک‌صفت дорои сифати хуб, хубсифат.

**НЕКСИФАТӢ** نیک‌صفتی сифати хуб доштан, хубсифатӣ.

**НЕКСОЗ** نیک‌ساز *ниг.* **нексохт**.

**НЕКСОХТ** نیک‌ساخت чизе, ки нағз сохта шуда-аст, хушсохт.

**НЕКТАБИАТ** نیک‌طبیعت *ниг.* **некниҳод**.

**НЕКТАБИАТӢ** نیک‌طبیعتی *ниг.* **некниҳодӣ**.

**НЕКТАҚДИР** نیک‌تقدیر хушбахт, хуштолеъ.

**НЕКТИНАТ** نیک‌طینت нексират; софдил, покботин.

**НЕКТИНАТӢ** نیک‌طینتی нексиратӣ; софдилӣ, покботинӣ.

**НЕКТОЛЕЪ** نیک‌طالع некахтар, соҳибистиқлол. хушбахт,

**НЕКТОЛЕӢ** نیک‌طالعی некахтарӣ, соҳиби-стиқлолӣ; хушбахтӣ.

**НЕКӮ** نیکو 1. *ниг.* **нек** (1). 2. зебо, хушрӯй; **рӯи некӯ** рӯи зебо.

**НЕКӮАЙЁМ** نیکوایام *ниг.* **некрӯз**.

**НЕКӮАМАЛ** نیکوعمل накӯкор, некрафтор; хайрхоҳ.

**НЕКӮАФЪОЛ** نیکوافعال *ниг.* **некафъол**.

**НЕКӮАФЪОЛӢ** نیکوافعالی *ниг.* **некафъолӣ**.

**НЕКӮАХЛОҚ** نیکواخلاق *ниг.* **некахлоқ**.

**НЕКӮАХЛОҚӢ** نیکواخلاقی *ниг.* **некахлоқӣ**.

**НЕКӮАҲВОЛ** نیکواحوال осудаҳол.

**НЕКӮАҲВОЛӢ** نیکواحوالی осудаҳолӣ, зиндагии тинҷ ва осоишта.

**НЕКӮӢ** نیکوئی некӣ, хубӣ, кори нек, кори хайр.

**НЕКӮКИРДОР** نیکوکردار *ниг.* **неккирдор**.

**НЕКӮКИРДОРӢ** نیکوکرداری *ниг.* **неккирдорӣ**.

**НЕКӮКОР** نیکوکار *ниг.* **накӯкор**.

**НЕКӮКОРӢ** نیکوکاری *ниг.* **неккорӣ**.

**НЕКӮНИҲОД** نیکونهاد нексиришт, нексират; наслу авлодаш асил, некниҳод.

**НЕКӮНИҲОДӢ** نیکونهادی нексириштӣ, нексиратӣ.

**НЕКӮНОМ** نیکو نام *ниг.* **некном**.

**НЕКӮНОМӢ** نیکو نامی *ниг.* **некномӣ**.

**НЕКӮСИЯР** نیکو سیر *ниг.* **нексират**.

**НЕКӮСИЯРӢ** نیکو سیری *ниг.* **нексиратӣ**.

**НЕКӮСУХАН** نیکوسخن хушгуфтор, хушгап.

**НЕКӮСУХАНӢ** نیکو سخنی хушгуфторӣ, хушгапӣ.

**НЕКӮФАРҶОМ** نیکوفرجام *ниг.* **некфарҷом**.

**НЕКӮФАРҶОМӢ** نیکوفرجامی *ниг.* **некфарҷомӣ**.

**НЕКӮХИСЛАТ** نیکوخصلت хубхислат, хушхулқ, хушфеъл.

**НЕКӮХИСЛАТӢ** نیکوخصلتی хубхислатӣ, хушхулқӣ, хушфеълӣ.

**НЕКӮХИСОЛ** نیکوخصال *ниг.* **некӯхислат**.

**НЕКӮХИСОЛӢ** نیکوخصالی *ниг.* **некухислатӣ**.

**НЕКӮҲИММАТ** نیکوهمت кушодадаст, босахо-ват, олиҳиммат.

**НЕКӮҲИММАТӢ** نیکوهمتی кушодадастӣ, босаховатӣ, олиҳимматӣ.

**НЕКӮҲОЛ** نیکوحال *ниг.* **некӯаҳвол**.

**НЕКФАРҶОМ** نیک‌فرجام он ки фарҷоми кору зиндагонии ӯ хуб аст, кори ӯ ба некӣ анҷом мeёбад, хубфарҷом.

**НЕКӮФАРҶОМӢ** نیک‌فرجامی нек будани оқибати кору зиндагонӣ, некфарҷом будан

**НЕКФИТРАТ** نیک‌فطرت *ниг.* **некниҳод**.

**НЕКФИТРАТӢ** نیک‌فطرتی *ниг.* **некниҳодӣ**.

**НЕКФОЛ** نیک‌فال бахосият, хушқадам; пешомади некдошта.

**НЕКФОЛӢ** نیک‌فالی бахосият будан, хушқадамӣ; пешомади нек доштан.

**НЕКХИСЛАТ** نیک‌خصلت *ниг.* **некӯхислат.**

**НЕКХИСЛАТӢ** نیک‌خصلتی *ниг.* **некӯхислатӣ**.

**НЕКХОҲ** نیک‌خواه он ки ба дигарон некӣ мехоҳад, хайрхоҳ, некандеш.

**НЕКХОҲӢ** نیک‌خواهی хайрхоҳӣ, меҳрубонӣ.

**НЕКХОҲОНА** نیک‌خواهانه хайрхоҳона, хайрандешона.

**НЕКХӮӢ** نیک‌خوئی феълу хӯйи хуб доштан, некхислатӣ, хушхулқӣ.

**НЕКХӮ(Й)** نیک‌خو(ی) дорои феълу хӯйи хуб, некхислат, хушхулқ.

**НЕКҲОЛ** نیک‌حال *ниг.* **некӯаҳвол**.

**НЕКҲОЛӢ** نیک‌حالی *ниг.* **некӯаҳволӣ**.

**НЕМИС** نیمیس номи мардуми аслии Олмон (Германия).

**НЕМИСӢ** نیمیسی *мансуб ба* **немис;** олмонӣ.

**НЕОЛИТ** *ю.* نیالیت *геол.* марҳалаи охири давраи санг (*дар пайдоиши ҳаёт дар рӯи замин*).

**НЕОН** *ю.* نیان *хим.* гази асил (мусбат), ки ба миқдори кам дар таркиби ҳаво мавҷуд аст ва дар чароғҳои рекламаву асбобҳои равшандиҳандаи баркӣ истифода мешавад.

**НЕОНӢ** نیانی *мансуб ба* **неон**.

**НЕРӮ** نیرو *ниг.* **нирӯ**.

**НЕРӮБАХШ** نیروبخش қувватбахш, қудратбахш.

**НЕРӮГОҲ** نیروگاه *нав., тех.* маҷмӯи иншоот, таҷҳизот ва дастгоҳхо барои истеҳсоли қувваи барқ: **нерӯгоҳи барқӣ**, **нарӯгоҳи барқи ҳароратӣ**.

**НЕРӮМАНД** نیرومند *ниг.* **нирӯманд**.

**НЕРӮМАНДӢ** نیرومندی *ниг.* **нирӯмандӣ**.

**НЕРӮСАНҶ** نیروسنج *тех.* асбоб барои санҷидани қувваи ҷисмонии одам, қуввасанҷ.

**НЕРӮСАНҶӢ** نیروسنجی *тех.* қуввасанҷӣ.

**НЕСТ** نیست 1. *шакли кӯтоҳшудаи* **на аст**, *ки бандаки феълӣ мебошад*; не (инкор). 2. нобуд, маъдум; *муқоб.* **ҳаст**; ғайримавҷуд. 3. нопадид, нонамоён, ғоиб; **нест шуда рафтан** ғайб задан; **нест бод!** гум шавад!, нопадид гардад! **нест гаштан(шудан)** нобуд шудан, аз байн рафтан; нопадид шудан; **нест кардан** нобуд кардан; барҳам задан; аз байн бурдан; **несту нобуд гардондан** тамом барҳам задан, ба боди фано додан; аз байн бурдан.

**НЕСТАК** نیستک *гуфт., шакли тасгири* **нест**; **ҳастаку нестак** миқдоран хеле кам, ночиз: **ҳастаку нестак шуда мондан**.

**НЕСТАНДАРҶАҲОН** نیست‌اندرجهان он чи мислаш дар ҷаҳон ёфт намешавад, бемисл, беназир, ягона, беҳамто.

**НЕСТӢ** نیستی нобудӣ, адам, номавҷудӣ, фано; *муқоб.* **ҳастӣ**, **вуҷуд; ба дараҷаи нестӣ будан** хеле кам будан,ба миқдори андак будан; **ҳастию нестияш** буду шудаш, он чизе ки дорад.

**НЕСТОН** نیستان **:нею нестон кардан** не гуфтан, қабул накардан, розӣ нашудан; қабул накардан.

**НЕФА** نیفه *ниг.* **нифа**.

**НЕФТ** نیفت *ниг.* **нафт**.

**НЕҲЗАТ** *а.* نهضت *ниг.* **наҳзат**.

**НЕШ** نیش 1. узви нӯгтези заҳрдори баъзе ҳашароти газанда (каждум, занбӯр *ва г.*). 2. нӯги борику тези ҳар чиз; **неши харбуза**; **неш задан** а) газидан ва захр давондани ҳашараи газанда. б) гапи сахт ва талх гуфта ранҷондан касеро; в) кафида сар намоён кардани тухмҳо баъд аз кишт. 3. нӯги тези олатҳо, теғаи чизҳо: **неши каланд, неши хор**... **неш зада баромадан** тухмҳоро кафонда баромадани гиёҳу растаниҳо, рӯидан. 4. талхӣ, заҳр; *муқоб.* **нӯш; неш хӯрдан** а) заҳролуд шудан; б) *киноя аз* талхком будан, азоб кашидан. 5. *маҷ.* озор, ранҷи сахт; ◊ **неши забон** гапи сахт ва заҳрдор.

**НЕШБОРИК** نیش‌باریک 1. дорои неши борику тез. 2. нӯгборик.

**НЕШДАРОЗ** نیش‌دراز 1. дорои неши дароз 2. нӯгдароз.

**НЕШДИДА** نیش‌دیده 1. нешзада. 2. *маҷ.* озорёфта; захри забончашида.

**НЕШДОР** نیش‌دار нешнок, дорои неш: **пашшаи нешдор**: **суханҳои нешдор** гапи сахту заҳрдор.

**НЕШЗАБОН** نیش‌زبان талхгап, заҳрзабон, тундмизоҷ (*оид ба одам*).

**НЕШЗАН** نیش‌زن нешзананда, захмзананда.

**НЕШЗАНӢ** نیش‌زنی 1. *исми амал аз* **неш задан**; неши забон задан, сухани талх гуфтан. 2. сабзиш, сабзидан.

**НЕШКУНД** نیش‌کند дорои неши кунд; нӯгаш кунд; *муқоб*. **нештез**.

**НЕШКӮТОҲ** نیش‌کوتاه дорои неши кӯтоҳ; нӯгкӯтоҳ; *муқоб.* **нешдароз**.

**НЕШМОНАНД** نیش‌مانند мисли неш, шабеҳи неш борику тез (*мас., нӯги сӯзан, корд*).

**НЕШТАК** نیشتک *гуфт*. чашиш, чошнӣ, **нештак задан** чашидан, чошнӣ гирифтан.

**НЕШТАР** نیشتر олати фӯлодии нӯгборики тез, ки ҷарроҳон бо вай решҳоро чок карда фасодро мебароранд; *ба тарзи истиора* **неш-тари танқид, нештари қалам; нештар задан** ба ягон ҷои бадан нештар фурӯ бурдан, то ки риму фасод хориҷ шавад.

**НЕШТАРБАҚО//НИШТАРБАҲО** نیشتربقا//نیشتربها *кит*. дастмузди он ки нештар мезанад, дастмузди табиби рагзан.

**НЕШТАРЗАН//НИШТАРЗАН** نیشترزن *кит.* 1. он ки нештар мезанад. 2. *маҷ*. озордиҳанда, золим, ситамгар

**НЕШТЕЗ** نیش‌تیز дорои неши тез, нӯгтез.

**НЕШУ** I نیشو навъе аз олу, ки онро олуи табарӣ низ мегӯянд.

**НЕШУ** II نیشو *ниг*. **нештар**.

**НЕШХАНД** نیش‌خند хандае, ки аз рӯи хашм ва асабоният мекунанд, заҳрханд, писханд; тамасхур, истеҳзо.

**НЕШХӮРД** نیش‌خورد *ниг*. **нишхӯрд**.

**НЕЪМАТ** *а.* نعمت 1. чизҳои зарури зиндагӣ ва рӯзгор, ризқу рӯзӣ; **неъматҳои моддӣ ва маънавӣ** сарватҳои моддӣ ва маънавӣ; **нозу неъмат** васоили айшу осудагии зиндагӣ; **хони неъмат** дастархони пур аз нозу неъмат; **куфрони неъмат** носипосӣ ба некии касе; ношукрӣ. 2. бахшоиш, каромат, лутф, эҳсон. 3. осоиш, фароғат, осудаҳолӣ; **дар неъмат будан** бо ҳамаи молу васоили зиндагӣ таъмин будан; дар фаровонию осудагӣ зистан.

**НЕЪМАТБАХШ** نعمت‌بخش бахшандаи нозу неъмат; саховатманди ризқу рӯзидиҳанда; **водии неъматбахш** водии фаровонибахш; водии файзбахш.

**НЕЪМАТДЕҲ** نعمت‌ده *ниг.* **неъматрасон**.

**НЕЪМАТНИСОР** نعمت‌نثار *ниг.* **неъматбахш**.

**НЕЪМАТОБОД** نعمت‌آباد ҷои пурнозу неъмат; макони фаровонию осудагӣ.

**НЕЪМАТПАРВАРДА** نعمت‌پرورده 1. он ки аз некии шахсе ё хонадоне дар зиндагонӣ баҳраманд шудааст. 2. он ки дар миёни нозу неъмат парвариш ёфтааст.

**НЕЪМАТРАСОН** نعمت‌رسان ризқу рӯзидиҳанда, нозу неъмат оваранда.

**НИАМ** نعم *ҷ.* **неъмат**.

**НИВЕЛИР** *фр.* نویلیر асбоби заминсанҷӣ, ки бо он фарқи баландии нисбии як нуқтаи сатҳи заминро аз нуқтаи дигар муайян мекунанд.

**НИГАРИДАН** نگریدن *ниг.* **нигаристан**.

**НИГАРИСТАН** نگرستن 1. нигоҳ кардан, дидан, назар андохтан, назар кардан. 2. диққат додан, таваҷҷӯҳ кардан.

**НИГАРИШ** نگرش 1. *исми феълӣ аз* **нигаристан**. 2. нигоҳ, назар; наззора; мушоҳида. 3. мулоҳиза.

**НИГАРОН** نگران 1. *феъли ҳол аз* **нигаристан**. 2. нигоҳкунанда, бинанда. 3. чашм ба роҳ, мунтазир, умедвор: **нигарон шудан; нигарон будан** а) чашм ба роҳ будан, дар интизор будан; б) умедвор будан; в) изтироб, ташвиш..

**НИГАРОН(И)ДАН** نگراندن//نگرانیدن 1. *тарзи бавоситаи* **нигаристан**. 2. равона кардан, гардонидан ба сӯе, моил кунондан ба тарафе.

**НИГАРОНӢ** نگرانی 1. мунтазирӣ, интизорӣ. 2. *нав.* изтироб; ташвиш: **изҳори нигаронӣ кардан**.

**НИГАҲ** نگه *мухаффафи* **нигоҳ**.

**НИГАҲБОН** نگهبان *мухаффафи* **нигоҳбон**.

**НИГАҲБОНӢ** نگهبانی *мухаффафи* **нигоҳбонӣ**.

**НИГАҲДОР** نگهدار *мухаффафи* **нигоҳдор**.

**НИГАҲДОРӢ** نگهداری *мухаффафи* **нигоҳдорӣ**.

**НИГИЛИЗМ** *лот.* نگلیزم бе ҳеҷ асос тамоман инкор кардани маслаку мафкура, меъёр ва принсипҳои пешина, нестангорӣ.

**НИГИЛИСТӢ** نگلیستی *мансуб ба* **нигилизм**: **ақидаҳои нигилистӣ**.

**НИГИН** نگین 1. санги қиматбаҳо ё филизе, ки ба чашмаки ангуштарин шинонда мешавад. 2. ангуштарӣ, ангуштарин. 3. ангуштарине, ки дар нигинаш мӯҳри ҳокимият канда шудааст ва рамзи ҳокимияти подшоҳӣ ҳисоб мешавад; ◊ **зери нигин будан** дар таҳти ҳукми касе будан, тобеи касе будан; **ба зери нигин даровардан** ба итоати худ даровардан, зери даст кардан.

**НИГИНА** نگینه 1. *ниг.* **нигин**. 2. санги пурқимате, ки барои зинат ба чизҳо мешинонанд (*ба дастаи корд, шамшер, ба танбӯр, дутор ва г.*).

**НИГИНАДОР** نگینه‌دار санги қиматбаҳои зинатӣ дошта (*оид ба* маснуоти заргарӣ).

**НИГИНАКОРӢ** نگینه‌کاری сангҳои қиматбаҳо шинондашуда.

**НИГИНДОР** نگین‌دار *ниг.* **нигинадор**.

**НИГИНКОРӢ** نگین‌کاری *ниг.* **нигинакорӣ**.

**НИГИНХОНА** نگین‌خانه ҷои насби нигин дар ангуштарин.

**нигор** نگار 1. *асоси замони ҳозираи* **нигоштан**. 2. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маъноҳои* нигоранда; **рӯзноманигор**, **номанигор**..., наққош: **чеҳранигор**, **суратнигор**, нигошташуда: **зарнигор**, **гавҳарнигор**.

**НИГОР** نگار 1. нақш, гулкории рӯи чизе; **нақшу нигор** *ниг.* **нақш**. 2. *маҷ.* маҳбуба, маъшуқа.

**НИГОРА** نگاره 1. нақш, тасвир расм. 2. *нав.* чизи ба намоишгузошта дар осорхона ва намоишгоҳ [*экспонат*].

**НИГОРАНДА** نگارنده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **нигоштан**. 2. мусанниф, муаллиф, нависанда. 3. рассом, мусаввир, наққош.

**НИГОРГАР** نگارگر наққош, рассом.

**НИГОРИДА** نگاریده 1. навишташуда. 2. ороста, зеварёфта. 3. офарида, махлуқ.

**НИГОРИДАН** نگاریدن нақш кардан, расм кашидан, сурат кашидан; навиштан.

**НИГОРИН** نگارین 1. ороиш додашуда, зинатёфта; рангин, рангомезишуда. 2. зебо, хушрӯй; маҳбуба, маъшуқа.

**НИГОРИСТОН** نگارستان 1. ҷое, ки сурату тасвир ва нақшу нигор дорад. 2. намоишгоҳи осори тасвирӣ, галереяи расмҳо.

**НИГОРИШ** نگارش 1. *исми феълӣ аз* **нигоштан**. 2. тасниф, таълиф, навиштан. 3. расмкашӣ, нақшакашӣ, наққошӣ; нақшу нигор; тасвир, ороиш, расм, сурат.

**НИГОРПАРАСТ** نگارپرست *кит.* бутпараст, суратпараст.

**НИГОРПАРАСТӢ** نگارپرستی *кит.* бутпарастӣ

**НИГОРХОНА** نگارخانه *ниг.* **нигористон**.

**НИГОҲ//НИГАҲ** نگاه//نگه чашмандозӣ барои дидан, нигариш; дид, назар; **нигоҳи беҷо** назари бад; **нигоҳи гарм** нигариши меҳромез; **нигоҳи дуздида** назари пинҳонӣ; **нигоҳи маънидор** нигоҳе, ки бо он матлабе ифода меёбад; **нигоҳи пурсиш** нигоҳи суол-омез; **нигоҳи ҳайрат** ҳайратомезона нигаристан ба касе (чизе); **нигоҳ доштан** а) ба таҳти назар гирифтан, боздошт кардан; б) гирифта мондан, андармон кардан; в) ҳифз кардан, маҳфуз доштан; г) боздоштан, пеши чизеро гирифтан, мутаваққиф сохтан; **гов (мурғ) нигоҳ доштан** гов (мурғ) парвариш кардан, нигоҳубин намудан; **худро вазнин нигоҳ доштан** батамкин будан; **тартиб нигоҳ доштан** ба тартиб риоя кардан; **ятим нигоҳ доштан** касеро барои хизматгорӣ гирифтан; **нигоҳ кардан** а) назар кардан, нигаристан; б) рӯ ба чизе овардан, ру ба ҷониби чизе кардан; в) эътибор додан, назорат кардан, мурокибат кардан; г) муносибат кардан; **нигоҳ карда истодан** а) якзайл чашм дӯхтан, беист нигаристан; б) мунтазир шудан; **ба дасти** *касе* **нигоҳ карда мондан** дастнигар шудан, мӯҳтоҷ будан ба ёрии касе; **нигоҳ накардан** а) назар наандохтан; б) вобаста набудан, марбут набудан; **нигоҳ карда нишастан** мунтазир шудан; **бо як чашм нигоҳ кардан** як хел муносибат кардан; **нигоҳ карда мондан** мавкуф ба чизе будан; **нигоҳ карда**... а) аз рӯи..., вобаста ба..., ҳаминро ба назар гирифта... б) ба ҷониби..., рӯ ба... **ба ман нигоҳ кун!** ба гапи ман гӯш деҳ! **нигоҳ карда истодан**... чанд муддат таҳти назар гирифтан, мушоҳида кардан.

**НИГОҲБОН** نگاهبان 1. назораткунанда, посбон, муҳофиз. 2. нигоҳубинкунанда, парастор.

**НИГОҲБОНӢ** نگاهبانی 1. муҳофизат, посбонӣ. 2. нигоҳубин, парасторӣ.

**НИГОҲДОР** نگاه‌دار нигоҳдоранда, посбон, муҳофиз.

**НИГОҲДОРАНДА** نگاه‌دارنده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **нигоҳ доштан**. 2. ҳифзкунанда: **хӯроки ками аз мурдан нигоҳдоранда**. 3. муҳофиз, посбон, нигоҳдор.

**НИГОҲДОРӢ** نگاه‌داری 1. *исми амал аз* **нигоҳ доштан**; муҳофизат: **нигоҳдорӣ кардан** а) муҳофизат кардан, ҳимоят кардан; б) боздоштан, даст гирифтан. 2. риоя.

**НИГОҲУБИН** نگاهبین 1. парасторӣ, парвариш, муроқибат. 2. назорат, посбонӣ.

**НИГОШТАН** نگاشتن *ниг.* **нигоридан**.

**НИГУН** نگون *ниг.* **нагун**.

**НИДО** ندا 1. овоз, садо, бонг, фарёд; **нидо (дар)додан** овоз баровардан. 2. *грам.* ҳиссаи тағйирнаёбандаи нутқ, ки хитобу ҳиссиёт ҳаяҷонро ифода мекунад (*мас.,* **эҳ, оҳ, вой, оббо**).

**НИЁ** نیا *кит.* падари падар ё модар, бобо, ҷад.

**НИЁБАТ** *а.* نیابت *кит.* ноибӣ, ҷонишинӣ; вакофлат.

**НИЁГОН//НИЁКОН** نیاگان//نیاکان 1. *ҷ.* **ниё.** 2. гузаштагон, аҷдод; **алифбои ниёгон** расмулхати гузаштагон, ки мурод аз он хатти арабии тоҷикист; **расми ниёгон** расму оини гузаштагон.

**НИЁЗ** نیاز 1. ҳоҷат, эҳтиёҷ; **ниёз доштан** эҳтиёҷ доштан. 2. майлу хоҳиш; илтимос, дархост; **ба ниёз омадан** майлу хоҳиш зоҳир намудан. 3. *ниг.* назр; (2): **назру ниёз**.

**НИЁЗӢ** نیازی (*мансуб ба* **ниёз**) 1. ниёзманд; мӯҳтоҷ. 2. *кит. маҷ.* маҳбуб; дӯст. 3. *кит. маҷ.* азиз, гиромӣ.

**НИЁЗМАНД** نیازمند эҳтиёҷманд, ҳоҷатманд, мӯҳтоҷ.

**НИЁЗМАНДӢ** نیازمندی мӯҳтоҷӣ, эҳтиёҷ.

**НИЁИШ** نیایش *кит.* 1. ситоиш, таъриф, таҳсин. 2. *кӯҳ.* дуо аз рӯи зорӣ ва илтиҷо.

**НИЁКОН** نیاکان *ниг.* **ниёгон**.

**НИЁМ** نیام *ниг.* **наём**.

**НИЖАНД** نژند *ниг.* **нажанд**.

**НИЖОД** نژاد *ниг.* **нажод**.

**НИЗ** نیز *пайвандак* ҳам, инчунин, ҳамчунин.

**НИЗОМ** *а.* نظام 1. тартиб, равиш; услуби хос, расму қоидаи махсус: **бо низому тартиб**. 2. *кит.* риштаи марворид *ва г.* 3. сохт, сохтор, система; **низоми иҷтимоӣ** сохти ҷамъиятӣ; **низом додан** муназзам сохтан, мураттаб кардан, ба тартиб овардан; **ба низом омадан** мураттаб гаштан; **низоми бонкӣ**.

**НИЗОМӢ** نظامی 1. ҳарбӣ, ҷангӣ: **киштии низомӣ, минтақаи низомӣ**. 2. *мансуб ба* қӯшунҳои расмӣ ва доимӣ; **аскари низомӣ** аскари қӯшунҳои доимӣ. 3. хизматчии ҳарбӣ (дар рутбаҳои гуногун); **либоси низомӣ** пӯшоки хоси низомӣ, либоси ҳарбиён; **саломи низомӣ** саломи расмии ҳарбӣ.

**НИЗОМИМОНАНД**نظامی‌مانند монанд ба низомӣ; **либоси низомимонанд** пӯшоки ба либоси расмии ҳарбӣ шабоҳатдошта.

**НИЗОМНОМА** نظام‌نامه қоидаҳои навишта барои ба тартиби муайян гузаронидани коре, дастур, асоснома: **низомномаи интихобот**.

**НИЗОР**نزار хароб, лоғар; суст, заиф, назор; **зору низор** ниҳоят оҷизу бечора.

**НИЗОРӢ** نزاری харобӣ, лоғарӣ; сустӣ, заифӣ.

**НИЗОЪ** *а.* نزاع ҷангу ҷидол, кашмакаш, муноқиша; ҳусумат, душманӣ (*дар болои чизе*); **низоъ андохтан** дар байни касон ҷангу муноқиша барангехтан; **низоъ бархостан (баромадан)** муноқиша пайдо шудан; **низоъ кардан** кашмакаш кардан, баҳсу муноқиша кардан; **низоъ хестан** ҷангу ҷидол барпо шудан.

**НИЙЯТ** *а.* نیت *ниг.* **ният**.

**НИКЕЛ** *олм.* نیکل *хим.* филизи сафеди нуқраранги дергудоз, ки барои ҳосил намудани хӯлаҳои ба гармӣ тобовару зангногир *ва г.* истифода мебаранд.

**НИКЕЛАНДУД(А)** نیکل‌اندود(ه) никел давондашуда: **никеландуд кардан**.

**НИКЕЛӢ** نیکلی *мансуб ба* **никел**; аз никел со-

хташуда.

**НИКОТИН** *фр.* نکاتین моддаи зарарноки наркотикӣ, ки дар таркиби тамоку мавҷуд аст.

**НИКОҲ** *а.* نکاح заношӯӣ, издивоҷ; **ақди никоҳ** маросими бастани аҳду паймони издивоҷ; **хати никоҳ** ҳуҷҷат дар бораи ақди никоҳ; **никоҳ кардан, ақди никоҳ бастан** ақди заношӯӣ бастан; **ба никоҳи** *касе* **даровардан** ба касе ба занӣ додан.

**НИКОҲӢ** نکاحی дар издивоҷи қонунӣ буда, расман заношӯ гардида; **зани никоҳӣ** зани дар ақди никоҳ буда.

**НИКОҲНОМА** نکاح نامه хати никоҳ.

**НИКОҲОНА**نکاحانه *д.* маблағе, ки барои хондани хутбаи никоҳ ва ақди никоҳ дода мешавад.

**НИКӮҲИШ** نکوهش *ниг.* **накӯҳиш**.

**НИҚ** نق *гуфт.*: **ниқ нагуфтан** хомӯш будан, ҳарфе назадан.

**НИҚҚӢ** نقی **:ниққӣ накардан** *гуфт.* ҳарфе назадан; тамоман хомӯш истодан.

**НИҚОБ** *а.* نقاب 1. пардаи рӯйпӯшӣ, рӯбанд; чашмбанд; чодар. 2. он чи барои нашиносондани худ дар бозию базмҳои хурсандӣ ба рӯй мепӯшанд; **ниқоб аз рӯй бардоштан** а) парда аз рӯй гирифтан, рӯй кушодан; б) худро дар симои аслии худ намоёндан; **ниқоб ба рӯй кашидан** а) зери ниқоб шудан; б) худро дигар карда нишон додан; **ниқоб аз рӯи** *касе* **бардоштан** сохтакории касеро фош кардан, симои ҳақиқии касеро ошкор намудан.

**НИҚОБДОР** نقابدار он ки бо ниқоб рӯяшро пӯшондааст, рӯпӯшида; пардапӯш.

**НИҚОБӢ** نقابی ниқобпӯш, ниқобдор; **зани ниқобӣ** зани рӯйпӯшида.

**НИҚОБПӮШ** نقاب‌پوش *ниг.* **ниқобдор**.

**НИҚОБПӮШИДА** نقاب‌پوشیده *ниг.* **ниқобпӯш**.

**НИҚОБПӮШӢ** نقاب‌پوشی 1. ниқоб ба рӯй гирифтан (кашидан). 2. *маҷ.* пинҳон кардан, пардапӯш кардан.

**НИҚОР** *а.* نقار интиқом, қасос; **ниқор гирифтан** қасос гирифтан аз касе.

**НИҚОРГИР** نقارگیر касе, ки ниқор мегирад, ниқоргиранда, қасосгир, интиқомгир.

**НИҚОРГИРАНДА** نقارگیرنده *ниг.* **ниқоргир**.

**НИҚОРГИРӢ** نقارگیری *исми амал аз* **ниқор гирифтан**; қасосгирӣ, интиқомгирӣ.

**НИҚОРТАЛАБ** نقارطلب *с.* тарафдори сиёсати ниқорталабӣ.

**НИҚОРТАЛАБӢ** نقارطلبی *с.* сиёсати давлатҳои дар ҷанг шикастхӯрда, ки бо баҳонаи қасосгирию интиқомҷӯӣ ба ҷанги нав тайёрӣ мебинад.

**НИҚОРҶӮ** نقارجوی интиқомҷӯй; ниқорталаб.

**НИҚРИС** نقریس *тиб.* дарди бандҳои устухони дасту пой, подагра.

**НИЛ** *ҳ.* نیل 1. *бот.* гиёҳест дар мамлакатҳои гарм, ки аз шираи он ранги нилӣ мегиранд; индиго. 2. ранги кабуди баланди сиёҳтоб, ранги лоҷувардӣ.

**НИЛА**نیله ҳар чизи кабудранг (*махсусан ҷома*).

**НИЛГУН** نیلگون ба монанди ранги нил кабуд; нилобӣ: **осмони нилгун**.

**НИЛӢ** نیلی ба ранги нил, ранги кабуди сиёҳчатоб, нилгун; **гунбади нилӣ** *кин.* осмон.

**НИЛК//НАЛК** نلک *кит.* олуи хушк.

**НИЛОБИРАНГ** نیلابرنگ ба ранги нилобӣ, кабудранг.

**НИЛОБӢ** نیلابی нилӣ, нилгун, кабуд.

**НИЛУФАР** *ҳ.* نیلوفر *бот.* як навъ растании обии баргҳояш калону гулаш сафед, зард ё кабудранг аст, ки бо баромадани офтоб аз об сар берун меорад ва баробари нишастани офтоб дар об фурӯ меравад, савсани обӣ.

**НИЛУФАРӢ** نیلوفری ба ранги нилуфар, лоҷувардӣ; кабуд, осмониранг.

**НИЛУФОМ**نیلوفام кабудранг, осмониранг.

**НИМ** نیم 1. як қисм аз ду қисми баробари чизе, нисфи ҳар чиз; **нияти нағз ними давлат** (*мақ.*); **ними шаб** нисфи шаб, миёнаи шаб; **ним санг** а) *кҳн.* воҳиди андозаи масофае, ки ба нисфи фарсанг - 4 *км.* баробар аст; б) *кҳн.* вазни муодили нисфи санг (*воҳиди ченаки вазн*), ки дар ҳар ҷо ҳар хел буд; **ним сол** шаш моҳ. 2. нотамом, нопурра; **ниму нимкора** нопурра,

нотамом. 3. *ҷузъи пешини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънои* нисфи чизе ё нопурра ва нотамом будани чизе*:* **нимабрешимӣ**, **нимпахтагӣ**, **нимсард, нимгарм**.

**НИМА** نیمه 1. нисфи ҳар чиз; миёни ҳар чиз: **нимаи роҳ, нимаи шаб**. 2. нопурра, нотамом; қисман.

**НИМАБРЕШИМӢ** نیم‌ابریشمی қисман нахи абрешимӣ дошта; матои нимшоҳӣ.

**НИМАВТОМАТӢ** نیم‌اوتامتی қисман автоматӣ шуда: **мошинаҳои нимавтоматӣ**.

**НИМАГӢ** نیمگی ба ду ними баробар, нисфӣ, нимӣ.

**НИМАРОҲ** نیمه‌راه ними роҳ, миёни роҳ: **дар нимароҳ мондан**.

**НИМАСРӢ** نیم‌عصری иборат аз ним аср; дар ҳудуди ним аср; 50-солагӣ; **ҷашни нимасрии муассиса.**

**НИМАФРОШТА** نیم‌افراشته *ниг.* **нимбардошта**.

**НИМАШАБ** نیم‌شب *ниг.* **нимшаб**.

**НИМАШАБӢ** نیم شبی *ниг.* **нимишабӣ**.

**НИМБАРАҲНА** نیم‌برهنه қисман бараҳна, нимлуч.

**НИМБАРДОШТА** نیم‌برداشته нимафрошта, ба андозаи миёна баланд будани чизе; **парчами нимбардошта** парчами то нисф боло шуда.

**НИМБЕДОР** نیم‌بیدار он ки ба хоби сахт нарафтааст; **нимхобу нимбедор** дар ҳолати хобу бедор.

**НИМБЕДОРӢ** نیم‌بیداری нимхобу нимбедор будан; ҳолати нимхобию нимбедорӣ.

**НИМБЕКОР** نیم‌بیکار касе, ки бо кор пурра таъмин нест.

**НИМБЕМОР** نیم‌بیمار он ки ҳоло тамоман сиҳат наёфтааст. нимсиҳат.

**НИМБИЁБОН** نیم‌بیابان *ниг.* **нимдашт**.

**НИМБИРЁН** نیم‌بریان каме бирёншуда, пурра бирённашуда.

**НИМБИСМИЛ** نیم‌بسمل нимкушта, нимҷон.

**НИМБОЗ** نیم‌باز нимвоз, нимкушода: **чашми нимбоз**.

**НИМБУД** نیم‌بود ба дараҷаи ним будшуда; **кори нимбуд** коре, ки то нисф иҷро шудааст, кори пурра ба анҷом нарасида.

**НИМБУР** نیم‌بر то нисф буридашуда.

**НИМБУТТА** نیم‌بته растаниҳое (*аз қабили* терескен, аксари навъҳои дармана), ки қисми поёнии навдаҳояшон ба чӯб табдил меёбанду қисми болоии онҳо алафӣ буда, ҳар сол нобуд мешаванд.

**НИМВАЙРОНА** نیم‌ویرانه *ниг.* **нимхароба**.

**НИМВАҲШӢ** نیم‌وهشی тамоман ваҳшинабуда.

**НИМВО** نیم‌وا *ниг.* **нимбоз**.

**НИМГАРДОН** نیم‌گردان то нисф ё каме гардондашуда, нимрӯя: **нимгардон кардани рӯй**.

**НИМГАРМ** نیم‌گرم на хунуку на гарм, камтар гарм: **оби нимгарм, чойи нимгарм**.

**НИМГИРИФТА** نیم‌گرفته нимхиррӣ, нимхиросӣ: **овози нимгирифта**.

**НИМГУРУСНА** نیم‌گرسنه он ки пурра сер нест; **нимсеру нимгурусна** на серу на гурусна.

**НИМГУРУСНАГӢ** نیم‌گرسنه‌گی нимгурусна будан, пурра сер набудан; ҳолати нимсеру нимгурусна.

**НИМГУШНА** نیم‌گشنه *ниг.* **нимгурусна**.

**НИМҒУРМА** نیم‌غرم нофаҳмо, норавшан: **нимғурма талаффуз кардан**.

**НИМДАРИДА** نیم‌دریده каме дарида, қисман порашуда.

**НИМДАШТ** نیم‌دشت саҳрое, ки ниме аз он бе обу гиёҳ ва ниме сабзу хуррам аст, нимбиёбон.

**НИМДОИРА** نیم‌دائره нисфи доира; нимҳалқа: **нимдоира нишастан**.

**НИМДОНАГӢ** نیم‌دانگی як донаро ба ду ҳисса тақсим карда; нимтой, нисфӣ.

**НИМДОШТ** نیم‌داشت чизи муддате дар истифодабуда ё пӯшидашуда: **либоси нимдошт; пойафзори нимдошт**.

**НИМДУНБУЛ** نیم‌دنبل ба пухтан наздикшуда; нимпухта: **гандуми нимдунбул, лӯбиёи нимдунбол; тухми нимдунбул** тухми мурғи нимпухтаву нимхом.

**НИМЗИНДА**نیم‌زنده нимҷон: **ним зиндаву ниммурда**.

**НИМИРӮЗӢ** نیم‌روزی вақти пешин, нимаи рӯз, зӯҳр.

**НИМИСТГОҲ** نیم‌استگاه истгоҳи хурди роҳи оҳан.

**НИМИШАБӢ** نیم‌شبی вақти ними шаб.

**НИМӢ** نیمی ниме (нисфе) аз чизе, ки ба таври мусовӣ ба ду тараф мерасад; ба ҳар як кас ба андозаи ним-ним; нисфӣ.

**НИМКАТ** نیم‌کت кати хурд; харак.

**НИМКАФОН** نیم‌کفان **:пистаи нимкафон** пистаи даҳонаш нимкушода; **нимкафон кардан** калон-калон шикастан (*мас.*, *ҳезумро*).

**НИМКОВОК** نیم‌کاواک то нисф миёнтиҳӣ як андоза дарунхолӣ: **нимковок кардан**, **нимковок мондан**.

**НИМКОЛА** نیم‌کاله *гуфт ниг.* **нимкора**.

**НИМКОРА** نیم‌کاره нотамом, нопурра, чала. **ниму нимкора** чала, нотамом; **нимкора мондан (партофтан)** кореро ба итмом нарасонидан, ноқис гузоштан.

**НИМКОРАГӢ** نیم‌کاره‌گی нотамомӣ, нопуррагӣ, ба анҷом нарасидагӣ.

**НИМКОСА** نیم‌کاسه косача, пиёлаи калон; **дар таги коса нимкоса ҳаст (***мақ.*) дар мавриди дар коре ниҳон будани сирре, мақсаде ё ҳилаю найранге гуфта мешавад.

**НИМКОФ** نیم‌کاف нимбоз, нимкушода, нимроғ.

**НИМКУРА**نیم‌کره ними кура(и замин): **нимкураи шимолӣ, нимкураи ҷанубӣ**.

**НИМКУШО** نیم‌کشا нимбоз, нимкоф, нимроғ: **дари нимкушо, тирезаи нимкушо, чашмро нимкушо кардан**.

**НИМКУШОДА**نیم‌کشاده *ниг.* **нимкушо**.

**НИМКУШТА**نیم‌کشته нимбисмил, нимҷон; **зада нимкушта кардан** мурданивор задан, ниҳоят сахт лату кӯб кардан.

**НИМКӮР**نیم‌کور он ки қобилияти биноии ӯ ба дараҷаи нисфи зарурӣ аст, чашмони ӯ хира шудааст: **чашмони нимкӯр**.

**НИМКӮФТА** نیم‌کفته **: гӯшти нимкӯфта** гӯшти бо кӯбаи махсус зада андак мулоим карда; **ғаллаи нимкуфта** *ниг.* **ярма**.

**НИМЛАНГ** نیم‌لنگ *кит.* асбоби тасмамонанди чармӣ барои дар пушт нигоҳ доштани камон; тасмаи туфанг; камондон.

**НИМЛИТРА** نیم‌لتره ҳар зарфе, ки дар ҳаҷми ним литр ғунҷоиш дорад.

**НИМЛУЧ** نیم‌لوچ *ниг.* **нимбараҳна**.

**НИММАНӢ** نیم‌منی *кҳн.* чорпудӣ: **деги нимманӣ**.

**НИММАСТ** نیم‌مست он ки тамоман маст нашудааст, ширакайф на масту на ҳушёр, **ниммасту нимҳушёр**.

**НИММОҲА** نیم‌ماهه 1. муддати нисфи моҳро дошта, ним моҳро пуркарда. 2. муддати 15 рӯзро фарогиранда; **музди кори ниммоҳа** муздe, ки барои кори 15-рӯза пардохта мешавад; **нақшаи ниммоҳа** нақшаи корҳое, ки бояд дар мӯҳлати ним моҳ иҷро карда шаванд.

**НИММУРДА**نیم‌مرده нимҷон; бемадор, сусту лакот.

**НИММУСТАҚИЛ** نیم‌مستقل давлат ва мамлакате, ки истиқлоли комил надорад.

**НИММУСТАМЛИКА** نیم‌مستملکه мамлакати нимасоҳибихтиёр, ниммустақил (*дар корҳои маъмурию давлатдорӣ*).

**НИММУҲОФИЗ** نیم‌محافظ *ниг.* **ниммуҳофизатчӣ**.

**НИММУҲОФИЗАТЧӢ** نیم‌محافظتچی *варз.* яке аз бозингарони футболу хоккей, ки алоқаи байни муҳофизатчиён ва ҳуҷумкунандагон ба воситаи ӯ сурат мегирад.

**НИМНАМО** نیم‌نما чизе, ки нисфи он ба назар менамояд, нимаш намоён; **моҳи аз таги абр нимнамо**.

**НИМНИГОҲ** نیم‌نگاه назари сатҳӣ, нигоҳи андак; нигоҳ бо қирраи чашм; **нимнигоҳ кардан** бедиққатона назар андохтан, бо қирраи чашм нигоҳ кардан.

**НИМНИДО** نیم‌ندا бонг бо садои начандон баланд; хитоби беҷуръатона.

**НИМНИҚОБ** نیم‌نقاب ниқоби борик, ки фақат қисми болоии рӯйро мепӯшонад.

**НИМНИҲОӢ** نیم‌نهائی нимфиналӣ, бозиҳо ва мусобиқаҳое, ки ба даври пеш аз ниҳоӣ ворид

шуда дар онҳо чор даста ё чор нафар боқӣ мондаанд.

**НИМНИШАСТ** **نیم‌نشست** паҳлӯ зада ё такя карда нишастан.

**НИМНОҚИЛ** نیم‌ناقل *физ.* ҷисмҳое, ки аз ҷиҳати дараҷаи ҷараёни барқро чи тавр гузаронидашон дар байни филизот ва диэлектрикҳо ҷой гирифтаанд.

**НИМНОҚИЛӢ** نیم‌ناقلی *мансуб ба* **нимноқил;** дорои нимноқил: **асбобҳои нимноқилӣ**.

**НИМОСТИН** نیم‌آستین остинаш ним, остинкӯтоҳ: **куртаи нимостин**.

**НИМПАЗ** **نیم‌پز** нимпухта, нимхом (*оид ба* таом): **нимпаз кардан**, **нимпаз шудан**.

**НИМПАЙКАРА**نیم‌پیکره ҳайкали аз миён болои одам.

**НИМПАРДА** **نیم‌پرده** 1. пардаи матое, ки аз поин қариб то нисфи тирезаро фаро мегирад, пардаи кӯтоҳи тиреза. 2. *мус.* яке аз фосилаи хурдтарини байни оҳангҳои мусиқӣ.

**НИМПАҲЛУ** نیم‌پهلو ба як бари бадан такя карда дароз кашидан.

**НИМПАШМИН** نیم‌پشمین порчаи аз нахи пашмӣ ва пахтагӣ бофташуда.

**НИМПУДӢ** نیم‌پودی вазни нисфи пудро дошта (баробар ба 8 кг): **санги нимпудӣ**.

**НИМПУР** نیم‌پر то нисф пуркардашуда: **сатили нимпур**.

**НИМПУХТ(А)** نیم‌گپخته 1. нимпаз, нимхом. 2. нимдунбул, нимрасида (*оид ба* мева).

**НИМПӮСИДА** نیم پوسیده пурранапӯсида.

**НИМПӮСТИН** نیم پوستین пӯстини кӯтоҳи то зону.

**НИМПӮШ\\НИМПӮШИДА** نیم‌پوش//نیم‌پوشیده ним пӯшидаву нимкушода: **нимпӯш кардан (чашмро)**. 2. то ним панаҳ, қисман пинҳон.

**НИМРАВШАН** نیم‌روشن на он қадар равшан, каме равшан.

**НИМРАНГ** نیم‌رنگ 1. дорои ранги норав шан, камранг. 2. *бот.* як навъ ангури дерпаз, ки баъди пухтан зарди сафедча ё гулоби мешаванд.

**НИМРАС** نیم‌رس норасида, нимпухта, нимпаз: **сарҳои нимраси ҷуворӣ**.

**НИМРАСМӢ**نیم‌رسمی бо риояти нопурраи талаботи ҳукумату мансабдорӣ ва расмият: **даъвати нимрасмӣ**; **либоси нимрасмӣ** либоси ним ба либоси ашхоси расмӣ ҷавобгӯ.

**НИМРАҲА** نیم‌رهه *ниг.* **нимроҳа**.

**НИМРОҒ** نیم‌راغ нимкушода, нимбоз: **дари нимроғ**.

**НИМРОҲА**نیم‌راهه нисфи роҳ, миёни роҳ, нима роҳ.

**НИМРУХ** نیم‌رخ *ниг.* **нимрӯ(й)**.

**НИМРӮ(Й)** نیم‌رو(ی) сурат ё тасвире, ки як тарафи рӯи одамро нишон медиҳад, нимрух (профил).

**НИМРӮЗ** نیم‌روز 1. нисфи рӯз, нимаи рӯз; нимрӯзӣ, зӯҳр, пешин. 2. *кит.* ҷануб, тарафи ҷануб. 3. номи қадимии вилояти Систон. 4. *мус.* номи як оҳанги қадимӣ.

**НИМРӮЗА**نیم‌روزه *мансуб ба* **нимрӯз** (1); дар муддати нисфи рӯз иҷрошаванда: **нимрӯза кор**, **нимрӯза роҳ**.

**НИМРӮЗИНА**نیم‌روزینه *ниг.* **нимрӯза: кори нимрӯзина**.

**НИМРӮЗӢ** نیم‌روزی вақти зӯҳр, пешин.

**НИМРӮЯ** نیم‌رویه 1. ними рӯйро намоён карда, бо як паҳлуи рӯй: **нимрӯя истодан.** 2. яктарафа, яксӯя: **нимрӯя сурх кардан (тасфондан)**; **тоқиро нимрӯя ниҳодан** тоқиро каҷ ба сар ниҳодан.

**НИМСАДО**نیم‌صدا *збш.* овозе, ки вобаста ба мавқеи ҳиҷо гоҳе садонок ва гоҳе ҳамсадо мешавад *(мас., j ва w дар забони англисӣ)*.

**НИМСАРД** نیم‌سرد нимхунуку нимгарм.

**НИМСЕР** نیم‌سیر на он қадар сер, на гуруснаву на сер; *муқоб.* **нимгурусна.**

**НИМСЕРӢ** نیم‌سیری нимсер будан, ҳолати на серу на гурусна будан.

**НИМСОАТА** نیم‌ساعته ним соат, (30 дақиқа)-ро фарогиранда, дар ним соат иҷрошаванда: **кори нимсоата, сӯҳбати нимсоата**.

**НИМСОАТИНА** نیم‌ساعتینه *ниг.* **нимсоата**.

**НИМСОЛА** نیم‌ساله *мансуб ба* **нимаи сол**, 6-моҳа: **нимсолаи дувум** нисфи дуюми сол; **маҷаллаи нимсола** маҷаллае, ки дар ним сол як бор чоп мешавад.

**НИМСОЛИНА** نیم‌سالینه мутааллиқ ба муддати ними сол; нимсола.

**НИМСОЛӢ** نیم‌سالی шашмоҳӣ; дар ним сол як бор.

**НИМСОХТ** نیم‌ساخت нима сохташуда; чала ва нотамоммонда.

**НИМСУФТА**نیم‌سفته он чи ҳанӯз ба тамом суфта нашудааст, комилан ҳамвор нагардидааст.

**НИМСӮЗ** نیم‌سوز нимсӯхта; нимдаргирифта, (чӯби) як тарафаш сӯхта.

**НИМСӮХТА** نیم‌سوخته *ниг.* **нимсӯз**.

**НИМТА** نیم‌ته *гуфт.* 1. нимаи чизе, нисфи чизе; **нимтаи нон роҳати ҷон** (*мақ.*) **якта-нимта** хеле кам, ягон-ягон; **нони** *касеро* **нимта кардан** (*мақ.*) ба даромади касе халали калон расондан,ба манфиати касе зарар расондан. 2. *маҷ., гуфт.* як шишаи нимлитра (*доир ба* арақ).

**НИМТАБАҚ** نیم‌طبق табақи хурд, табақча.

**НИМТАБАССУМ** نیم‌تبسم табассуми малеҳ, табассуми андак: **нимтабассум кардан**.

**НИМТАГӢ** نیمته‌گی *гуфт.* 1. нисфӣ, нимта-нимта, ним-ним. 2. *кин.* нимлитрӣ (*оид ба* арақ).

**НИМТАЙЁР** نیم‌تیار ҳар чизи нима омодашуда; ба такмил заруратдошта: **маҳсулоти нимтайёр.**

**НИМТАНА** نیم‌تنه камзӯлча, гуппича; **расми нимтана** расме, ки дар он аз миён болои тани одам акс ёфтааст.

**НИМТАХТ** نیم‌تخت кати хурд; тахти хурди хоб, нимкат.

**НИМТАЪЗИМ** نیم‌تعظیم **:нимтаъзим кардан** қоматро каме хам кардан (*ба аломати эҳтиром*).

**НИМТИҲӢ**نیم‌تهی чизи нисфи он холӣ, то нима пур кардашуда.

**НИМТОРИК** نیم‌تاریک ҳолати байни торикию равшанӣ; андак торик.

**НИМТОРИКӢ** نیم‌تاریکی нимрӯшноию нимсиёҳӣ; говгум, вақти шом.

**НИМФАРБЕҲ** نیم‌فربه на он қадар фарбеҳ, нисфи дараҷаи фарбеҳиро гирифта.

**НИМФИНАЛӢ** نیم‌فنلی **:мусобиқаи нимфиналӣ** ду вохӯрии пеш аз охирини 4 даста ё 4 нафар варзишгар, ки ғолиби ҳар як вохӯрӣ ҳаққи дар бозии финалӣ иштирок карданро ба даст меорад, нимниҳоӣ.

**НИМХАМ**نیم‌خم то нисф хам шуда; хамида, каҷ; **нимхам шуда роҳ рафтан** бо қомати хам (қат) роҳ рафтан.

**НИМХАНД** نیم‌خند *ниг.* **нимханда**.

**НИМХАНДА** نیم‌خنده табассум, лабханд.

**НИМХАРОБ** نیم‌خراب ҳанӯз тамоман вайроннашуда; (димнаи) нимвайрона.

**НИМХЕЗ** نیم‌خیز аз ҷои нишаст то нимаи қомат хеста, ҳолати байни хестану нишастанӣ: **нимхез шудан**.

**НИМХОБ** نیم‌خواب ҳолати байни хобу бедорӣ; хоби сабук.

**НИМХОИДА** نیم‌خائیده пурра хоида нашуда.

**НИМХОЛӢ** I نیم‌خالی нисфаш холӣ, то ним пур.

**НИМХОЛӢ** II نیم‌خالی *дар бозиҳои варзишӣ*: нисфи як холи бурд барои ҳар ҳариф.

**НИМХОМ**نیم‌خام 1. нимпухта, нопухта (*оид ба* нон, таом). 2. норасида: **меваи нимхом**.

**НИМХУФТА** نیم‌خفته *ниг.* **нимхоб**.

**НИМХУШК** نیم‌خشک ҳанӯз тамоман хушкнашуда: **хезуми нимхушк**.

**НИМХӮРДА** نیم‌خورده аз касе пасмонда (*оид ба* хӯрок); сарқут.

**НИМҲАЛҚА** نیم‌حلقه нимдоира.

**НИМТАРГ//НИМТАРК** نیم‌ترگ//نیم‌ترک *кҳн.* 1. кулоҳе, ки дар вақти ҷанг мепӯшиданд, хӯд. 2. навъе аз хайма, хаймаи хурд.

**НИМҲУШЁР** نیم‌هشیار дар ҳолати як дараҷа ҳушёру як андоза маст: **ниммасту нимҳушёр**.

**НИМЧА** I نیمچه *кҳн.* воҳиди ченаки вазн, ки тахминан ба 400-500*г* баробар будааст.

**НИМЧА** II نیمچه 1. ҳар чизи кӯтоҳ (*хусусан ли-*

*бос*). 2. *гуфт.* нимкола, чала.

**НИМЧАГӢ** نیمچگی ба вазни нимча; ба қадри 400-500 граммӣ: **чойи нимчагии коғазпеч, шамъи нимчагӣ**.

**НИМЧАМУЛЛО** نیمچه‌ملا муллои мадраса хатмнакарда; муллои чаласавод.

**НИМҶАЗИРА** نیم‌جزیره *ҷугр.* қитъаи байни об, ки се тарафи онро об фаро гирифта, аз як тараф ба хушкӣ пайваст аст.

**НИМҶИДДӢ** نیم‌جدّی на тамоман ҷиддӣ; ҳазломез: **суханони нимҷиддию нимшӯхӣ**.

**НИМҶОМА** نیم‌جامه нимкамзӯли пахтанок; фуфайка.

**НИМҶОН** نیم‌جان 1. ба ҳалокат наздикрасида, ниммурда. 2. фартут, беқувват, сусту заиф.

**НИМШАБ** نیم‌شب 1. нимаи шаб, нисфи шаб. 2. *маҷ.* бевақт, дер ( *баъд аз фаро расидани шаб*).

**НИМШАФФОФ** نیم‌شفّاف на он қадар шаффоф, шаффофияташ на ба дараҷаи пурра.

**НИМШИКАН** نیم‌شکن 1. нимшикаста, нимпора. 2. қаткарда, қатшуда, хамшуда; **каллапӯшро нимшикан мондан** каллапӯшро каҷ (нимрӯя) ба сар мондан.

**НИМШИКАСТА** نیم‌شکسته нимвайрон, нимхароб, пурра нашикаста.

**НИМШОҲӢ** نیم‌شاهی матое, ки ними нахаш аз шоҳист, нимабрешимӣ.

**НИМШУКУФТ** نیم‌شکفت нисф кушодашуда, нисф бозшуда (*нисбат ба гул*).

**НИМШУНАВО** نیم‌شنوا овози паст: **бо овози нимшунаво.**

**НИМШУСТА** نیم‌شسته ба пуррагӣ нашуста, тоза шустанашуда.

**НИМШӮХӢ** نیم‌شوخی бо андак шӯхӣ; шӯхиомез, нимҳазл: **нимшӯхию нимҷиддӣ**.

**НИНАКШАХ** ننکشخ *гуфт.* гарданшахи бешарм, якрави берӯ.

**НИНАКШАХӢ** ننکشخی *гуфт.* гарданшахӣ, якравӣ; берӯӣ.

**НИНИЧА** نینیچه *гуфт.* тифли навзод.

**НИНӢ** نینی *ниг.* **нинича**.

**НИОБИЙ** *лот.* نیابیی *хим.* филизи пӯлодранги сахтгудоз ва устувор, ки дар саноати электротехникӣ, мушаксозӣ *ва г.* истифода мебаранд.

**НИРӮ//НЕРУ** نیرو қувва, зӯр, қудрат.

**НИРӮМАНД** نیرومند пурқувват, пурзӯр, тавоно.

**НИРӮМАНДӢ** نیرومندی пурқувватӣ, пурзӯрӣ, тавоноӣ.

**НИСБАТ** *а.* نسبت иртибот ва муносибати байни ду чиз ё ду кас; **нисбати**... муносибати..., робитаи...; алоқаи…; **нисбати хешӣ доштан** *ба касе* робитаи хеши доштан бо касе; **нисбати шогирдӣ доштан** *ба касе* шогирд будан ба касе; **нисбат ба...** а) назар ба..., қиёсан бо..., дар муқоиса бо.... б) дар ҳаққи..., дар бораи..., оид ба... (*ба ин маъноҳо* ба ҷои «нисбат ба…» *кор фармудани* нисбати ... аз фасоҳат дур аст). **нисбат додан** ба касе мансуб донистан, махсус шуморидан ба касе; **нисбат доштан** муносибат доштан, рабт доштан, дар алоқа будан, бо касе, чизе; мансуб будан, ба касе, чизе; **нисбати ду адад** *риёз.* ҳосили тақсиме, ки дар натиҷаи тақсим кардани адади якум ба адади дуюм ба даст меояд; **нисбати таносуб** *риёз.* номи мавзӯи арифметикӣ; **й-йи нисбат** *грам.* пасванди й-йи нисбӣ, ки сифати нисбӣ месозад.

**НИСБАТАН** *а.* نسبتاً нисбат ба чизҳои ҳамрадифи худ, қиёсан.

**НИСБӢ** نسبی *мансуб ба* **нисбат**; сифати нисбӣ *грам.* сифате, ки бо й-йи нисбат сохта шудааст (*мас*. падарӣ, ҳаққи падарӣ...); **ҷонишини нисбӣ** *ниг.* **ҷонишини саволӣ**.

**НИСВОН** *а.* نسوان *кит.* занон.

**НИСЁН** *а.* نسیان фаромӯшӣ, аз хотир баровардан; ◊ **ба тоқи нисён гузоштан (ниҳодан)** фаромӯш кардан.

**НИСО** *а.* نسا *кит.* занон, занҳо.

**НИСОБ** *а.* نصاب *кит.* 1. асли ҳар чизе; **ба нисобаш расонидан** то ба дараҷаи аслиаш расонидан. 2. ибтидо, оғози ҳар чиз. 3. *таър.* миқдори пулу моле, ки аз он закот додан лозим будааст.

**НИСОР** *а.* نثار 1. пошиш, резиш (*мас., пулро дар ҷашни арӯсӣ ба сару таги пои арӯсу домод*). 2. фидо, қурбон; **нисор кардан** а) рехтан, поши-

дан (*мас.,чизҳои пурқимат ва тангаро*); б) фидо кардан, қурбон кардан: **ҷон нисор кардан**.

**НИСФ** *а.* **نصف** як ҳисса аз ду ҳиссаи баробари чизе, ним, нима, ними чизе: **нисфи роҳ, нисфи умр; нисфи шаб** нимаи шаб; соати дувоздаҳи шаб, ки шабонарӯз аз он шурӯъ мешавад; **нисф шудан** нима шудан; **аз нисф гузаштан** аз нима зиёд шудан; **роҳро нисф кардан** ними роҳро тай кардан.

**НИСФАКОР** **نصفه کار** *таър.* деҳқоне, ки барои

соҳиб шудан ба нисфи ҳосил замини каси дигарро кишт мекард.

**НИСФАКОРӢ** **نصفه کاری** *таър.* кору шуғли нисфакор; киштукори замини дигаре барои соҳиб шудан ба ними ҳосил.

**НИСФИРӮЗӢ** **نصف‌روزی** вақти нисфи рӯз, дар нимаи рӯз, зӯҳр, пешин.

**НИСФИШАБӢ** **نصف‌شبی** вақти нисфи шаб, дар нимаи шаб, нимашабӣ.

**НИСФУННАҲОР** *а.* **نصف‌النهار** *кит.* миёнаи рӯз, ними рӯз, вақти пешин, зӯҳр; **нисфуннаҳор** *ниг.* **меридиан**.

**НИТОҚ** *а.* **نطاق** *кит.* миёнбанд, камарбанд.

**НИТОҶ** *а.* **نتاج** *кит.* 1. насл, зот; зоида; бачаи чорпоён; **нитоҷ гирифтан** насл гирифтан. 2. натиҷа, самар, маҳсул.

**НИТРАТ** *ю.* **نيترت** *хим.* намаки кислотае, ки аз гази нитроген бо роҳҳои гуногун ҳосил мешавад.

**НИТРОГЕН** *ю.* **نيتراگين** гази бебӯю беранг, ки қисми асосии ҳаворо ташкил медиҳад, азот.

**НИФА** **نيفه** 1. ҷои бандгузаронии эзор. 2. эзорбанд; камарбанди шалвор.

**НИФОҚ** *а.* **نفاق** 1. дурӯягӣ, мунофиқӣ. 2. ҳусумат, душманӣ; **нифоқ андохтан** ҷудоӣ андохтан; ба якдигар душман кардан.

**НИФОС** *а.* **نفاس** 1. хунравии баъди таваллуд дар занон. 2. айёми чиллаи зани таваллудкарда.

**НИХТА** **نخته** *гуфт.* халондани халачӯб (*ба хар дар вақти рондан*); **нихта кардан//нихта задан** а) халачӯб халондан (*ба хар*); б) нӯги ангуштро ба паҳлуи касе расонидан, оҳиста хала карда мондан (*барои водоштан ба коре*).

**НИҲЕБ** *а.* **نهيب** *кит.* ҳайбат; тарс, бим.

**ниҳод** **نهاد** *асоси замони гузашта* аз **ниҳодан**.

**НИҲОД** **نهاد** 1. табъ, табиат; сиришт; тинат; **дар ниҳоди**… ботини одамӣ. 2. *маҷ.* бунёд, асос.

**НИҲОДАН** **نهادن** 1. чизеро ба ҷое мондан, гузоштан. 2. канор гузоштан (барои захира); захира кардан; **рӯ ба гурез ниҳодан** рӯ ба гурез овардан, гурехтан, фирор кардан.

**НИҲОЗИДАН//НУҲОЗИДАН** **نهازيدن** *кит.* тарсидан, бим бурдан, ваҳмидан.

**НИҲОӢ** **نهای** *мансуб ба* **ниҳоят**; охирӣ, охирин, хотимавӣ; **натиҷаҳои ниҳоӣ** натиҷаҳои охирин.

**НИҲОЛ** I **نهال** 1. дарахти нав шинондашуда, дарахти навраста ва ҷавон; **ниҳол шинондан** дарахти ҷавонро ба ҷое шинондан, ниҳол кучат кардан, ғарс кардан. 2. танаи аз замин нав қадкашидаи растанӣ; **ниҳол аз об сер не, бача аз хоб сер не** (*зарб.*)

**НИҲОЛ** II **نهال** *кит.* бистар, рахти хоб, кӯрпаву болин, болишт.

**НИҲОЛА** I **نهاله** *кит.* 1. дарахти наврӯида, ниҳол. 2. шохаи дарахт, ки шикорчиён ба нӯги он латтапораеро баста овезон карда, дар як тарафи дом мегузоранд, то ки ҷонварон аз он тарсида ба сӯи дом раванд.

**НИҲОЛА** II **نهاله** *кит.* камин; камингоҳи сайёд ё душман.

**НИҲОЛАГОҲ//НИҲОЛАГАҲ** **نهاله گاه//نهاله گه** *кит.* камингоҳ, махсусан камингоҳи шикорчиён.

**НИҲОЛЗОР** **نهالزار** майдони ниҳолҳо, замини дарахтони ҷавон.

**НИҲОЛӢ** I **نهالی** дарахти навраста барои кӯчат.

**НИҲОЛӢ** II **نهالی** *кит.* бистар, болишт.

**НИҲОЛПАРВАР** **نهال‌پرور** парварандаи ниҳолҳо; боғбони хоҷагии оид ба таҳия ва парвариши ниҳолҳо барои кӯчат.

**НИҲОЛПАРВАРӢ** **نهال‌پروری** парвариши ниҳол; оид ба таҳия ва нигоҳубини ниҳолҳо барои кӯчат: **хоҷагии ниҳолпарварӣ**.

**НИҲОЛХОНА نهالخانه** ҷои махсус барои парвариши ниҳолҳо; гармхонаи ниҳолрасонӣ.

**НИҲОЛШИНОНӢ نهال‌شنانی** *исми амал аз* **ниҳол шинондан**; дарахтшинонӣ, кӯчаткунии **ниҳолҳо: мавсими ниҳолшинонӣ**.

**НИҲОН نهان** пӯшида, пинҳон, нуҳуфта; **дар ниҳон** ниҳонӣ, пинҳонӣ; **дар ошкоро ва ниҳон** рӯирост ва пинҳонӣ; **рози ниҳон** сирри махфӣ; **ниҳон гаштан(шудан)** пинҳон шудан, аз назар нопадид гаштан; **ниҳон доштан** пӯшида нигоҳ доштан, пинҳон кардан; **ниҳон кардан** пинҳон кардан, махфӣ нигоҳ доштан; **ниҳон мондан** пӯшида мондан, ошкоро ва фош нашудан.

**НИҲОНГОҲنهانگاه** ҷои пинҳон шудан, ҷои пинҳон.

**НИҲОНӢ نهانی** 1. махфӣ, пинҳонӣ, пӯшида; **душмани ниҳонӣ** хасми пӯшидакор. 2. ба таври пинҳонӣ, махфиёна.

**НИҲОНХОНА نهانخانه** хилватхона, ҷои хилват, ки дар зери замин барои нигаҳдории хӯрокворӣ ва ҳимоя аз сардиву гармӣ сохта мешавад.

**НИҲОЯТ نهایت** 1. охир, анҷом, поёни коре ё чизе. 2. оқибат, дар охир, билохира. 3. хеле, бисёр, аз ҳад зиёд, беҳад, беандоза, бағоят; **ниҳоят зарур** хеле ва беҳад зарур; **ба ниҳояти...** ба дараҷаи охири..., ба ҳадди охири ... **дар ниҳояти...** ба дараҷаи олии...

**НИШАЛЛО نشلا** ширинниест, ки бо омезиши қиёми шакар ба кафки бех ва сафедаи тухм тайёр карда мешавад.

**НИШАЛЛОПАЗ نشلاپز** он ки нишалло мепазад.

**НИШАЛЛОПАЗӢ نشلاپزی** пухтани нишалло; касб ва кори нишаллоҳпаз.

**НИШАЛЛОФУРӮШ نشلافروش** он ки нишалло мефурӯшад, фурӯшандаи нишалло.

**НИШАЛЛОФУРӮШӢ نشلافروشی** фурӯхтани нишалло, фурӯши нишалло.

**нишаст نشست** *асоси замони гузашта аз* **нишастан**.

**НИШАСТ نشست** 1. шишт; **ҷои нишаст** ҷой барои нишастан, нишастгоҳ; **хонаи нишаст** хонаи истиқоматӣ; **нишасту бархост** шиштухез, мусоҳибат. 2. маҷлис, ҷамъомад; **нишаст кардан** ҷамъ омадан, маҷлиси базм ё зиёфат оростан. 3. ба замин фуромадан, фурудоӣ: **нишасти мулоими киштии кайҳонӣ, нишасти ҳавопаймо**.

**НИШАСТА** I **نشسته** 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **нишастан**. 2. он ки шишта бошад, нишастагӣ. 2. қароргирифта дар ҷое.

**НИШАСТА** II **نشسته** *ниг.* **нишоста**.

**НИШАСТАГӢ نشستگی** *шакли дигари сифати феълии* **нишастан**.

**НИШАСТАН نشستن** 1. сурини худро ба ҷое гузошта, пойҳоро қат ё дароз карда қарор гирифтан, шиштан: **ба курсӣ нишастан, дар атрофи сандалӣ нишастан, дар пеши** *касе* **нишастан; дузону нишастан** ҳар ду зонуро ба замин монда нишастан. **зону зада нишастан** бо зону нишастан; **сари ду по нишастан** зонуро қат карда, вале ба замин нарасонда нишастан, диккак нишастан; **чорзону нишас-тан** пойҳоро қат карда нишастан. 2. фурӯ рафтан,чӯкидан; **ба замин нишастан** ба замин яксон шудан; фурӯ рафтан, чӯкидан. 3. фуромадан, поин шудан. 4. савор шудан: **ба асп нишастан, ба мошин нишастан, ба ҳавопаймо нишастан**. 5. истиқомат доштан, иқомат кардан, сокин будан. 6. часпидан: **гард нишастан, хок нишастан, чанг нишастан** *ба чизе.* 7. *ҳамчун феъл* давом доштани амалро *ифода мекунад;* **моҳаро карда нишастан.** 8. *ҳамчун феъли ёридиҳанда феълҳои таркибии номӣ месозад:* **ором нишастан, бекор нишастан**; ◊ **ба тахт нишастан** маросими тахтнишиниро иҷро кардан, ҷулус кардан; подшоҳиро ибтидо гузоштан; **бо ҳам нишастан** якҷо будан, ҳамроҳ будан; **нишастани офтоб** фурӯ рафтани офтоб, ғуруби офтоб; **нишастани шамол** мондани шамол, хомӯш шудани бод, қарор гирифтани шамол; **меҳри** *касе* **дар дил нишастан** касеро дӯст доштан, ошиқи касе шудан.

**НИШАСТАНБОБ نشستنباب** боби нишастан, муносиб барои нишаст: **ҷои нишастанбоб**.

**НИШАСТАНГОҲ//НИШАСТАНГАҲ نشستن‌گاه//نشستن‌گه** 1. ҷои нишастан. 2. толори ҷашн, ҷашнгоҳ; маҷлиси ҷашн. 3. ҷои тахт, пойтахт.

**НИШАСТГОҲ نشست‌گاه** 1. истиқоматгоҳ, манзил. 2. ҷои махсуси нишаст (*мас., дар мошин*).

**НИШАСТУХЕЗ** **نشستوخیز** шинухез, муошират, омезиш, ҳамнишинӣ: **нишастухез кардан**.

**НИШЕБ** **نشیب** 1. пастӣ, пастии замин; *муқоб.* **фароз**; **нишебу фароз** пастию баландӣ. 2. замини пасти сарозер, ҷои сарозер, **соҳили нишеби дарё.**

**НИШЕБӢ** **نشیبی** пастӣ; ҷои сарозер.

**НИШЕБОНА** **نشیبانه** дар ҳолати нишеб, сарозер, рӯ ба поин.

**НИШЕМ** **نشیم** *ниг.* **нишеман**.

**НИШЕМАН** **نشیمن** *кит.* 1. нишастгоҳ, ҷои нишастан; ҷойгоҳ. 2. истиқоматгоҳ, маҳалли сукунат. ҷои истиқомат, маҳалли сукунат. 3. *кит.* лона, ошёна.

**НИШЕМАНГАҲ** **نشیمنگه** *ниг.* **нишемангоҳ**.

**НИШЕМАНГОҲ** **نشیمنگاه** ҷои нишаст; ҷои ба нишастан мувофиқ; нишин**.** 1. *асоси замони ҳозира аз* **нишастан**. 2. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънои* нишинанда, бошанда: **хонанишин, шаҳрнишин**.

**НИШИНАНДА** **نشیننده** *сифати феълии замони ҳозира аз* **нишастан**; он ки нишаста бошад; **нишинандагони меҳмонхона** сокинони меҳмонхона.

**НИШОЛЛО** **نشالا** *ниг.* **нишалло**.

**НИШОЛЛОПАЗ** **نشالاپز** *ниг.* **нишаллопаз**.

**НИШОЛЛОПАЗӢ** **نشالاپزی** *ниг.* **нишаллопазӣ**.

**НИШОЛОФУРӮШ** **نشالافروش** *ниг.* **нишаллофурӯш**.

**НИШОЛЛОФУРӮШӢ** **نشالافروشی** *ниг.* **нишаллофурӯшӣ**.

**нишон** **نشان** 1. *асоси замони ҳозира аз* **нишондан.** 2. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои муракаб ба маънои* нишонанда: **оташнишон**.

**НИШОН** **نشان** 1. асар, пай, из; нишона, аломат; дарак; **нишон додан** а) ишора кардан ба чизе; чизе ё касеро ба каси дигар намоёндан; намоиш додан; б) вонамуд кардан, зоҳир кардан; в) маълум кардан, муайян сохтан; г) исбот кардан, собит намудан; тасдиқ кардан; **нишон мондан** асар мондан, ёдгорӣ боқӣ мондан; **беному нишон рафтан** беасар рафтан, бедарак шуда рафтан; **кор нишон додан** хидмате кардан, кореро ба хубӣ адо намудан; ҳунарнамоӣ кардан; **худро нишон додан** истеъдод ва лаёқати худро зоҳир кардан; **Худо нишон надиҳад** *аз қабили* Худо нигаҳ дорад ҳаргиз нашавад!; **шоҳид нишон додан** касеро ҳамчун шоҳид мауаррифӣ кардан, шоҳид овардан. 2. чизе ки дар машқҳои таълимӣ ва ҳарбӣ ба он нигоҳ карда тир мепарронанд, ҳар чизе, ки ҳамчун ҳадафи тирандозон хизмат мекунад, омоҷ; **ба нишон гирифтан** а) бо чашм ҳадафро муайян кардан; б) ҳадаф қарор додан (*барои гаразе*); **бо як тир чанд(ду) нишонро задан** *маҷ.* аз коре якбора ду натиҷа (фоида) ба даст даровардан. 3. тамға, аломати фарқ, нишона. 4. аломате ба шакли порчаи филизӣ (аз тилло, нуқра *ва г.*), ки барои қадр кардани хизматҳои шоён ба касе аз тарафи хукумат дода мешавад ва ба сари сина овехта мегарданд, орден; медал; аломате, ки ба ғолибони мусобиқа, барандаи мукофоте ё соҳибони унвону дараҷае супурда мешавад; **нишони “Шараф”; нишони сарисинагӣ**.

**НИШОНА** **نشانه** 1. асар, дарак, аломат, нишон; **нишона намондан, ному нишона набудан** асаре боқӣ намондан. 2. доғ, пай. 3. чизе ки аз касе ба ёдгор мемонад, ёдгорӣ. 4. *ниг.* **нишон** 2; **нишона задан** ба ҳадаф задан (расондан) тирро.

**НИШОНАГИР** **نشانه‌گیر** ба нишон гиранда, ҳадафро муайянкунанда.

**НИШОНАГИРӢ** **نشانه‌گیری** 1. *ниг.* **нишонгирӣ**. 2. аломати чизеро ба хотир нигоҳ доштан; нишонаи чизеро таги чашм кардан.

**НИШОНАГУЗОР** **نشانه‌گذار** он ки аломат мегузорад.

**НИШОНАГУЗОРӢ** **نشانه‌گذاری** 1. нишона ва аломат мондан дар чизе. 2. аз худ чизе барои ёдгор боқӣ гузоштан.

**НИШОНАДОР** **نشانه‌دار** он чи дар худ аломате ё тамғае дорад; **куртаи доғдор ва нишонадор**.

**НИШОНАКАРДА** **نشانه‌کرده** ишорашуда, аломат гузошташуда: **ҷои нишонакарда**.

**НИШОНАМОНӢ** **نشانه‌مانی** *ниг.* **нишонагузорӣ**.

**НИШОНАНОК** **نشانه‌ناک** *ниг.* **нишонадор.**

**НИШОНАГИРАК** **نشانه‌یرک** *ниг.* **нишонгирак**.

**НИШОНГИР** نشان‌گیر 1. он ки ба нишон мегирад, он ки ҳадафи тирро муайян мекунад. 2. тирандози моҳир, нишонзан; бехато ба ҳадаф зананда, нишонрас.

**НИШОНГИРАК** نشانیرک қисми ҳадафро муайянкунандани аслиҳаи ҷангӣ; қаровулак (*дар милтиқ*).

**НИШОНГИРӢ** نشان‌گیری нишон гирифтан барои тирандозӣ, ба нишон гирифтан.

**НИШОНГОҲ** نشانگاه ҷое, ки тирро ба он нигоҳ карда мепарронанд, ҷои нишонзанӣ.

**НИШОНГУЗОРӢ** نشان‌گذاری *ниг.* **нишонагузорӣ**.

**НИШОНДАН** نشاندن 1. *тарзи бавоситаи* **нишастан**; ба нишастан водор кардан, шинондан. 2. ҷой додан, ҷойгир кунондан (*дар манзиле*). 3. коштан, шинондан: **ниҳол шинондан.** 4. насб кардан, часпондан, устувор намудан: **нигин нишондан дар ангуштарӣ, ҷавоҳирот нишондан дар асбобҳои зинатӣ.** 5. ҳабс кунонидан; ҳабс кардан, дар маҳбас нигоҳ доштан; **оташ нишондан** оташро хомӯш кардан; **фурӯ нишондани дард** таскин додани дардро.

**НИШОНДИҲАНДА** نشان‌دهنده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **нишон додан**. 2. аломате, ки ба чизе (ҷое) ишора мекунад *(мас.*, дар роҳ). 3. рақамҳое, ки равиши коре ё дараҷаи иҷрои нақшаеро манзур мекунанд; **нишондиҳандаҳои меҳнатӣ, нишондиҳандаи мусобиқа**.

**НИШОНДИҲӢ** نشان‌دهی 1. *исми амал аз* **нишон додан**. 2. намоиш додан; намоиш; **нишондиҳии филм**.

**НИШОНДОД** نشان‌داد 1. раҳнамоӣ, ҳидоят; дастур. 2. он чи (*мас., рақам ё ҳарфе*), ки асбобе нишон медиҳад.

**НИШОНДОР** نشان‌دار соҳибнишон, ордендор.

**НИШОНЗАН** نشان‌زن тирандозе, ки тирро бехато ба ҳадаф мерасонад; он ки нишона мегирад, ҳадафгир.

**НИШОНЗАНӢ** نشان‌زنی ба нишон задан, тирандозӣ ба нишон (*мас. , дар машқ*).

**НИШОНИДАН** نشانیدن *ниг.* **нишондан**.

**НИШОНӢ** نشانی номи кӯча ва шумораи бино ё хонаи иқомати шахсе чун аломати пайдо кардани он ё фиристодани мактуб *ва г.,* адрес.

**НИШОНКАРДА** نشان‌کرده *ниг.* **нишонакарда**.

**НИШОНРАС** نشان‌رس ба нишон расанда; бехато ба нишон зананда: тирҳояш нишонрас буданд.

**НИШОСТА** نشاسته оҳор, нишаста.

**НИШОТ** *а.* نشاط хурсандӣ, шодӣ, сурур шодмонӣ; **айшу нишот** дилхушию тараб.

**НИШОТОВАР** نشاط‌آور шодиовар, хурсандибахш, тарабангез.

**НИШОТОФАР** نشاط‌آفری *ниг.* **нишотовар**.

**НИШТАР** نشتر *ниг.* **нештар**.

**НИШХОР//НИШХӮР** نشخوار//نشخور кавша; **нишхӯр кардан** хӯроки хӯрдаро аз меъда ба даҳон гардонда ҷавидани гову гӯсфанд, кавша кардан.

**НИШХӮРД** نشخورد андаке аз коҳу алаф *ва г.,* ки дар охури ҳайвонот боқӣ мондааст, нимхӯрдаи гову гӯспанд *ва г.*

**НИЮШИДАН** نیوشیدن *кит.* шунидан, гӯш кардан; гӯш фаро додан гӯш додан..

**НИЮШО//НИЙӮШО** نیوشا *кит.* шунаванда, гӯшкунанда; гӯш фародиҳанда.

**НИЯТ//НИЙЯТ** *а.* نیت қасд, майл, азм, мақсад; **бо ин ният** бо ин майлу хоҳиш, бо ин мақсад; **ба нияти...** бо мақсади...; барои...; **ният доштан** дар қасди коре будан; **аз ният баргаштан** аз азм ва қарори худ баргаштан; **ба ният расидан** ба мақсаду орзу расидан.

**НО** I نا *пешванде, ки ба калима маънои* рад, инкор ва нафй *медиҳад:* **норавшан**, **нотавон**, **номаълум**, **нодуруст**, **нопадид**.

**НО** II نا об.

**НО** III نا 1. *ниг.* **най**. 2. гулӯ, ҳалқ.

**НОАЁН** ناعیان норавшан; диданашаванда; номаълум.

**НОАНИҚ** ناانیق *ниг.* **номуайян**.

**НОАНИҚӢ** ناانیقی *ниг.* **номуайянӣ**.

**НОАСЛ** نااصل 1. бадзот, ноҷинс; бадсифат. 2. нобакор, нокас, бадкирдор.

**НОАСЛӢ** نااصلی 1. ноҷинсӣ; бадсифатӣ. 2. ноба-

корӣ, нокасӣ, бадкирдорӣ.

**НОАҲЛ** **نااهل** 1. белаёқат, нолоиқ, ноӯҳдабаро. 2. ноиттифоқ, нотифоқ.

**НОАҲЛӢ** **نااهلی** 1. белаёқатӣ, ноӯҳдабароӣ. 2. ноиттифоқӣ, нотифоқӣ.

**НОАҲЛОНА** **نااهلانه** 1. белаёқатона, ноӯҳдабароёна. 2. нотифоқона.

**НОБ** I **ناب** *кит.* соф, тоза, холис, беғаш: **зари ноб**, **майи ноб**.

**НОБ** II **ناب** *кит.* дандони ашк.

**НОБАКОР** **نابکار** бадкирдор, бадамал; нокас, паст, сифла.

**НОБАКОРӢ** **نابکاری** бадкирдорӣ, бадамалӣ; нокасӣ, сифлагӣ.

**НОБАКОРОНА** **نابکارانه** бадкирдорона, нокасона, зишт, бад: **ҳаракатҳои нобакорона**.

**НОБАЛАД** **نابلد** 1. ноошно бо чизе, надонанда. 2. ноогоҳ, ғайривоқиф. бехабар, ноогоҳ.

**НОБАЛАДӢ** **نابلدی** 1. ноошноӣ бо чизе, надонистани чизе. 2. ноогоҳӣ, новоқифӣ.

**НОБАНАВО** **نابنوا** *кит.* ҳар чизе, ки зоеъ шудааст ва ба кор намеояд.

**НОБАРОБАР** **نابرابر** номусовӣ; ноҷур, номуносиб (*аз ҷиҳати миқдор, дараҷа*); **ҷанги нобаробар** ҷанге, ки қувваи тарафайн баробар нест.

**НОБАРОБАРӢ** **نابرابری** баробар набудан, мусовӣ набудан; гуногунӣ(аз ҷиҳати миқдор, дараҷа, мақом).

**НОБАРОБАРҲУҚУҚ** **نابرابرحقوق** аз ҷиҳати ҳуқуқ ғайримусовӣ.

**НОБАРОБАРҲУҚУҚӢ** **نابرابرحقوقی** нобаробарӣ дар ҳуқуқ; нобаробарҳуқуқии миллатҳо дар баъзе мамлакатҳо.

**НОБАРОР** **نابرار** он ки бештарини кораш пеш намеравад ва ё умуман кораш омад намекунад, бемувафақият, ноком.

**НОБАРОРӢ** **نابراری** барор нагирифтани кор, бемуваффақиятӣ, ноомади кор.

**НОБАСОМОН** **نابسامان** 1. бесару бесомон; беназму тартиб: **зиндагии нобасомон**. 2. ошуфтаҳол, носозгор, номувофиқ, ноҳинҷор.

**НОБАСОМОНӢ** **نابسامانی** 1. бесарусомонӣ, номураттабӣ. 2. ошуфтаҳолӣ, носозгорӣ, ноҳинҷорӣ.

**НОБАСТА** **نابسته** бастанашуда, махсусан захме, ки докапеч нашудааст.

**НОБАҲАНГОМ** **نابهنگام** 1. бевақт, бемавқеъ. 2. бемаврид, беҷо.

**НОБАҲРА I** **نابهره** *кит.* бузург, азим.

**НОБАҲРА II** **نابهره** *ниг.* **набаҳра**.

**НОБАҲРАМАНД** **نابهره مند** *кит.* бебаҳра, бенасиб.

**НОБАҶО** **نابجا** *ниг.* **беҷо**.

**НОБИҒА** *а.* **نابغه** соҳиби ҳуш ва истеъдоди фавқулода, одами дорои истеъдоди барҷаста; **нобиғаи замон** одами дар илм ва фазл ягонаи замони худ.

**НОБИНО** **نابینا** маҳрум аз қобилияти биноӣ, кӯр, аъмо; **нобинои модарзод** аз модар нобино таваллудшуда.

**НОБИНОӢ** **نابینای** маҳрум будан аз биноӣ, бечашмӣ, кӯрӣ.

**НОБИСУД//НОБИСУДА** **نابسود//نابسوده** носуфта (*оид ба* сангҳои қиматбаҳо).

**НОБИХРАД** **نابخرد** бехирад, беақл, нодон.

**НОБИХРАДӢ** **نابخردی** бехирадӣ, беақлӣ, нодонӣ.

**НОБОБ** **ناباب** 1. номувофиқ, номуносиб; нокулай, бад. 2. нофорам, ногувор: **хӯроки нобоб.** 3. *маҷ.* ноҷинс, улфатнопазир; номуросо; **одами нобоб** одами номуросо, бадмуомила.

**НОБОБӢ** **نابابی** нобоб будан; номувофиқӣ, номуносибӣ; **нобобии ҷои истиқомат**.

**НОБОВАР** **ناباور** боварнакунанда, итминоннадошта, эътимоднадошта; шубҳакунанда (*ба дурустии коре, сухане, фикре*).

**НОБОВАРӢ** **ناباوری** бовар накардан, эътимод надоштан, итминон надоштан; шубҳа; **изҳори нобоварӣ кардан** итминон надоштани худро аз чизе ё касе баён намудан; шубҳа изҳор кардан.

**НОБОВАРОНА** **ناباورانه** бо нобоварӣ; ба назари шубҳа; **нобоварона нигоҳ кардан** бо шубҳа нигаристан.

**НОБОИСТ** نابایست *кит.* 1. нобоб, нолоиқ. 2. ғайри лозим; чизе ки ба кор намеояд.

**НОБОЛИҒ** نابالغ ба синни балоғат нарасида, ба ҳадди булуғ нарасида.

**НОБОЛИҒӢ** نابالغی ноболиғ будан; ба балоғат нарасидагӣ; даврони туфулият, айёми бачагӣ.

**НОБУД** نابود номавҷуд, нестшуда; барҳамхӯрда, аз байнрафта; **нобуд гардидан (гаштан**) нест шудан, барҳам хӯрдан, аз байн рафтан; **нобуд кардан** а) талаф кардан; беҳуда сарф кардан; б) *маҷ.* ҳалок сохтан; **нобуд шудан** а) талаф шудан; беҳуда рафтан, беҳуда сарф шудан, зоеъ шудан; **несту нобуд кардан** нест кардан, барҳам задан, зоеъ кардан; ◊ **буду нобуд** ҳасту нест, тамоми дороии касе.

**НОБУДА** نابوده 1. нобуд, номавҷуд; набуда, ғоиб. 2. нодор, камбағал, бенаво, бебизоат.

**НОБУДАГӢ** نابودگی нодорамӣ, камбағалӣ, бенавоӣ, бебизотӣ.

**НОБУДӢ** نابودی 1. нестӣ, фано. 2. нест шудан, талаф шудан, нобуд шудан. 3. нобудагӣ, камбағалӣ, бенавоӣ.

**НОБУДКОР**نابودکار исрофкор, беҳуда сарфкунанда.

**НОБУДКОРӢ** نابودکاری исрофкорӣ, беҳуда сарф ва талаф кардан: **нобудкорӣ кардан**.

**НОБУДМАНД** نابودمند *кит.* фақир, бебаргу наво; камбағал.

**НОБУРДБОР** نابردبار бесабр, бетоқат, бетаҳаммул.

**нов** ناو *асоси замони ҳозира аз* **новидан**.

**НОВ** I ناو 1. киштӣ, киштии ҷангӣ. 2. чӯби ковок ё қубури тунукагин, ки дар лаби бом гузошта мешавад, то ки оби боронро аз бом ба поён резонад; нова, новадон. 3. маҷрое, ки ба воситаи он об ба осиё мерезад.

**НОВ** II ناو *кит.* об; нам.

**НОВА** ناوه чӯби дарози дарунковок дар осиёҳои обӣ, қубури сафолӣ, филизӣ *ва г.,* ки дар обрезҳо ва обгузарҳо кор мефармоянд.

**НОВАДОН** ناوه‌دان *ниг.* **нов** I; **аз борон гурехта ба новадон дучор шудан** аз балое гурехта ба балои бадтар аз он вохӯрдан.

**НОВАДОР** ناوه‌دار дорои нова, нова насб карда: **боми новадор.**

**НОВАК** I ناوک *шакли тасғир ва навозишии* **нов** I.

**НОВАК** II ناوک тири камон; тир; **новаки мижгон** *киноя аз* мижгони зебои маҳбуба.

**НОВАКАНДОЗ** ناوک‌انداز тирандозанда аз камон; камонвар.

**НОВАКАНДОЗӢ** ناوک‌اندازی тирандозӣ аз камон; камонварӣ.

**НОВАҚТ** ناوقت бевақт, нобаҳангом.

**НОВАҚТӢ** ناوقت бевақтӣ, нобаҳангомӣ.

**НОВАМОНАНД** ناوه‌مانند *ниг.* **новашакл**.

**НОВАРД** ناورد *ниг.* **набард**.

**НОВАРДХОҲ**ناوردخواه ҷангҷӯй, ҳариси ҷанг, касе, ки ҷанг металабад.

**НОВАЧА**ناوه‌چه новаи хурд.

**НОВАШАКЛ** ناوه‌شکل чизи ба нова монанд, шабеҳи нова, новамонанд.

**НОВДОН** ناودان *ниг.* **новадон**.

**НОВЕЛЛА** *ит.* ناویلا *адш.* навъи жанри хурди адабии ба ҳикоя монанд.

**НОВЕЛЛАНАВИС** ناویلانویس муаллифи новелла; нависандае, ки дар жанри новелла эҷод мекунад.

**НОВЕЛЛАНАВИСӢ** ناویلانویسی новелла навиштан, эҷод кардани новелла.

**НОВИДАН** ناویدن *кит.* 1. монанди нови сустшудаи бом ба чапу рост калавидан; калавида роҳ рафтан. 2. *маҷ.* хиромидан, ба ноз роҳ рафтан.

**НОВОБАСТА** ناوابسته вобастанабуда; ба сари худ, мустақил; **новобаста аз…** қатъи назар аз…, сарфи назар аз…

**НОВОҚИФ** ناواقف *кит.* бехабар, беиттиллоъ; ноозмудакор.

**НОВОҶИБ** ناواجب *кит.* 1. ғайрилозим, нолозим, нодаркор. 2. *ниг.* **мустаҳаб**.

**НОГАП** ناگپ **:ногап будан** ҳамгап набудан, қаҳрӣ будан; **ногап шудан** бо ҳамдигар гапнозан шудан, қаҳрӣ шудан.

**НОГАПӢ** **ناگپی** ҳамгап набудан, қаҳрӣ будан.

**НОГАҲ** **ناگه** *ниг.* **ногоҳ**.

**НОГАҲОН** **ناگهان** баногоҳ, банохост, ғайричашмдошт; якбора, дафъатан: **ногаҳон истода мондан, ногаҳон пайдо шудан**.

**НОГАҲОНӢ** **ناگهانی** ғайричашмдошт, ҳодисае, ки банохост ва якбора рӯй додааст; **балои ногаҳонӣ, ҳодисаи ногаҳонӣ; ҳуҷуми ногаҳонӣ** ҳамлаи якбораи пинҳонӣ.

**НОГИРО** **ناگیرا** чизеро дошта (гирифта) наметавонистагӣ, суст, бемадор.

**НОГОҲ** **ناگاه** 1. нохост; якбора, дафъатан. 2. бемаврид, нобаҳангом; **гоҳу ногоҳ** бамавриду бемаврид; **ба ногоҳ** ба як вақти номуайян, ба як вақти ғайричашмдошт.

**НОГУВОР** **ناگوار** 1. бадҳазм, ба табъ нофорам; бадмаза: **хӯроки ногувор**. 2. *маҷ.* нописанд, номувофиқ, нохушоянд; **вазъияти (ҳолати) ногувор; ногувор дидан** номуносиб донистан, раво надидан; **ногувор ҳис кардан** ноҳинҷор ҳис кардан; бад ҳис кардан.

**НОГУВОРӢ** **ناگواری** нохушӣ, ҳодисаи нохушоянд ва бад.

**НОГУВОРО** **ناگوارا** *ниг.* **ногувор**.

**НОГУДОХТА** **ناگداخته** гудохтанашуда, обнокарда: **равғани ногудохта**.

**НОГУЗИР** **ناگزیر** ноилоҷ, ҳатмӣ; ҳодисае, ки рӯй доданаш ҳатмист: **ногузир будан**.

**НОГУЗИРӢ** **ناگزیری** ногузир будан, ҳатмӣ будан: **ногузирии ғалаба**.

**НОГУФТ** **ناگفت** нохонда, даъватнашуда, бедаъват; **меҳмони ногуфт** меҳмони нохонда; **ногуфт рафтан** бе давъат рафтан.

**НОГУФТА** **ناگفته** баённагашта, изҳорнаёфта; гапи нотамом, ба охир нарасида: **ногуфта мондани сухан**; **ногуфта намонад, ки…** қобили тазаккур аст, ки…, бояд гуфт, ки…

**НОГУФТАНӢ** **ناگفتنی** 1. чизи гуфтанаш номумкин, гуфтанаш нораво. 2. он чи бояд пинҳон бимонад ва ба дигаре изҳор нашавад.

**НОДАРКОР** **نادرکار** зиёдатӣ, бекора, нолозим: **чизҳои нодаркор**.

**НОДАРКОРӢ** **نادرکاری** нодаркор будан, зарурат надоштан; зиёдатӣ.

**НОДИДА** **نادیده** 1. надидагӣ, бехабар; **худро нодида шуморидан (вонамуд кардан)** худро бехабар ва ғофил нишон додан. 2. *маҷ.* он ки молу давлат насибаш нашудаасут; чашмгурусна, бенаво, бебизоат.

**НОДИДАНӢ** **نادیدنی** чизи диданаш мамнӯъ, пинҳон дошташаванда.

**НОДИМ** *а.* **نادم** *кит.* надоматкунанда; пушаймон, пушаймоншуда.

**НОДИР** *а.* **نادر** 1. кам дидашаванда, кам дучоршаванда, камчин, камёб: **кони филизҳои нодир; китобҳои нодир** китобҳои камёб. 2. ягона, мумтоз, беназир, беҳамто.

**НОДИРА** *а.* **نادره** *муаннаси* **нодир**; **нодираи даврон** дар ҷаҳон ягона, беҳамтои ҷаҳон.

**НОДИРАГУФТОР** **نادره‌گفتار** хушсухан; зарофатгӯй, ҳозирҷавоб.

**НОДИРАДОН** **نادره‌دان** *кит.* одами ҳушёр, оқил, бофаросат, фозил, огоҳ.

**НОДИРАКОР** **نادره‌دار** санъаткори нафискор; ҳунарманди гулдаст; **ҳунармандони нодиракор**.

**НОДОН** **نادان** 1. ҷоҳил, бесавод, бедониш. 2. беақл, камақ;. **ҷони нодон дар азоб** (*зарб.*).

**НОДОНӢ** **نادانی** 1. бедонишӣ, бесаводӣ, бемаърифатӣ; ҷаҳолат. 2. беақлӣ, бефаҳмӣ, гӯлӣ; **нодонӣ кардан** аҳмақӣ кардан, дар коре бо сабаби ноогоҳӣ ғафлат кардан; **худро ба нодонӣ задан (андохтан)** худро аз чизе бехабар вонамуд кардан, худро бехабар нишон додан, тағофул кардан.

**НОДОР** **نادار** он ки чизе надорад, тиҳидаст, камбағал, мискин.

**НОДОРАМ** **نادارم** *ниг.* **нодор**.

**НОДОРАМӢ** **نادارمی** *ниг.* **нодорӣ**.

**НОДОРӢ** **ناداری** бенавоӣ, камбағалӣ, қашшоқӣ, бебизоатӣ, тиҳидастӣ.

**НОДУРУСТ** **نادرست** 1. ғалат, хато; *муқоб.* **дуруст**. 2. ноҳақ, нораво.

**НОДУРУСТӢ** **نادرستی** хато ва ғалат будан; раво набудан.

**НОДУХТАР** نادختر беиффат, нодӯшиза.

**НОЁБ** ناياب ёфтнашаванда, камёб, нодир: **гавҳари ноёб**, **хазинаи ноёб**.

**НОЁФТ** نايافت *ниг.* **ноёб**.

**ноз** ناز *асаси замони ҳозира аз* **нозидан**.

**НОЗ** ناز 1. хушаҳволӣ, ҳузуру ҳаловат; **нозу неъмат** хӯрданиҳои хубу болаззат. **бистари ноз** *маҷ.* бистари боҳузуру ҳаловат; **хоби ноз** хоб дар роҳату осудагӣ. 2. карашма, ишва, таннозӣ; **нозу адо** ишваю карашма; **нозу итоб** карашмаву ишваи хашмомез. 3. истиғно, эркагӣ; **нозу нуз** нею нестон аз рӯи эркагӣ, баҳоначӯӣ; **нози** *касе* **ғунҷидан** гапи касе гузаштан; эътибор доштан; **нози** *касеро* **бардоштан** ба эркагии касе тоб овардан; **ноз кардан** а) ишваву карашма кардан; б) эркагӣ кардан, нею нестон кардан аз эркагӣ. 4. фахр, тафохур, ғурур.

**НОЗАНДА** نازنده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **нозидан**. 2. нозкунанда. 3. фахркунанда.

**НОЗАНИН** نازنين 1. ноздор, карашмагар, ишвагару танноз. 2. зебо, хушқаду қомат, нозукандом, дилрабо. 3. *маҷ.* маҳбуба.

**НОЗАНИНӢ** نازنينى зебоӣ, хушқаду қоматӣ, нозукандомӣ, дилрабоӣ.

**НОЗАРУР** ناضرور *ниг.* **нодаркор**.

**НОЗБАРДОР** نازبردار он ки нози касеро мебардорад; он ки ба эркагӣ ва инҷиқии каси дигар тоқат мекунад.

**НОЗБӮ(Й)** نازبو(ى) 1. *бот.* як навъ гиёҳи дастпарвари хушбӯй, аз лабгулҳо, лимӯгиёҳ. 2. райҳон.

**НОЗГУЛ** نازگل *бот.* як навъ растании майдагул аз ҷинси растаниҳои лӯбиёӣ, ки дар сурати даст расонидан баргҳояш баста мешавад, мимоза.

**НОЗДОР** نازدار нозкунанда, ишвагар.

**НОЗЕБ** نازيب 1. безеб, зишт, зиштрӯй, бадшакл. 2. назебанда, номувофиқ (*оид ба* либос); нописанд: **рафтори нозеб**.

**НОЗЕБО** نازيبا *ниг.* **нозеб**.

**НОЗЕБОӢ** نازيباى зиштӣ, зиштрӯӣ, бадшаклӣ.

**НОЗИДАН** نازيدن 1. ноз кардан, карашмаву ишва кардан. 2. фахр кардан, болидан.

**НОЗИЛ** *а.* نازل. *кит.* 1. фурудоянда, пастфуроянда; **нозил шудан** поин омадан, фуруд омадан. 2. камбаҳо, камарзиш, паст; **ба қимати нозил** ба нархи арзон.

**НОЗИМ** *а.* ناظم 1. *кит.* он ки чизеро ба ришта мекашад (*мас., марворидро*). 2. ба назму тартибоваранда, тартибдиҳанда; танзимгар. 3. шоир, шеърнавис.

**НОЗИР** *а.* ناظر 1. назаркунанда, нигоҳкунанда, бинанда; **ҳозиру нозир** он ки дар ҷое ҳозир буда ва воқеаро дидааст. 2. назораткунанда, назоратчӣ; бозрас: **нозири роҳ**, **нозири тартибот**, **нозири шӯъбаи назорати техникӣ**. 3. *кӯҳ.* вазир; **шӯрои нозирон** шӯрои вазирон.

**НОЗИРАКӢ** نازيركى зираку ҳушёр набудан; кундзеҳнӣ.

**НОЗИРӢ** ناظرى назорат кардан, нигаҳбонӣ, бозрасӣ.

**НОЗИРОТ** ناظرات *ҷ.* **нозир**; идораи назорат, ва тафтиш; **нозироти андоз** идораи назорат ва тафтиши ҳолати андозсупорию андозгирӣ.

**НОЗИШ** نازش *исми феълӣ аз* **нозидан**; фахр, ифтихор.

**НОЗКАШ** نازكش *ниг.* **нозбардор**.

**НОЗКУНАНДА** نازكننده *сифати феълии замони ҳозира аз* **ноз кардан**; он ки ноз мекунад, ишвакунанда.

**НОЗКУНОН** نازكنان *феъли ҳол аз* **ноз кардан**; бонозу карашма.

**НОЗОДА** نازاده зоиданашуда, таваллуднашуда; онки ё он чи ҳанӯз назоидааст.

**НОЗО(Й)** نازاى назоянда, ақим (*оид ба* зан ва модаи чорпоён).

**НОЗОӢ** نازائى ноборворӣ, нозо будан.

**НОЗОФАРИН** نازآفرين 1. ба вуҷуд оварандаи нозу неъмат; оварандаи хушию хуррамӣ. 2. офаридашуда аз ноз; пурнозу карашма. 3. *маҷ.* маҳбуба, маъшуқа.

**НОЗОЯНДА** نازاينده он ки ё он чи қобилияти таваллуд кардан надорад, надоштанӣ тавоноии зоидан.

**НОЗПАРВАР** نازپرور 1. он ки бо нозу неъмат ва

меҳрубониҳо парвариш ёфтааст. 2. эрка калоншуда, тарбияи дурустнадида. 3. *мач.* маҳбуба, маъшуқа.

**НОЗПАРВАРДА** نازپرورده *ниг.* **нозпарвар.** ( 1. 2).

**НОЗПАРВАРДАГӢ** نازپروردگی нозпарварда будан; эркагӣ, инҷиқӣ.

**НОЗУК** نازک 1. латиф, зариф, дилкаш. 2. нафис, тунук; **либоси нозук**, **матои нозук**. 3. борик: маҳин: **дасти нозук**, **тори нозук**. 4. зудранҷ; ҳассос: **дили нозук, хотири нозук.** 5. *мач.* муҳим, ҷиддӣ; **нозук-нозук** хиромон-хиромон, таннозона; бисёр эҳтиёткорона; **аз ҷои нозуки** *чизе* (*касе*) **гирифтан** ҷои муҳим ва ба зарба тобноовар ва зудшикани чизе, касеро ёфта тавонистан.

**НОЗУКАДО** نازکادا 1. он ки рафтор ва кирдораш дилписанду латиф аст. 2. хушадо; хушовоз.

**НОЗУКАДОӢ** نازکادای 1. латофатнокӣ, ҷозибадорӣ. дилрабоӣ, 2. хушадоӣ, хушовозӣ.

**НОЗУКАК** نازکک *шакли навозишии* **нозук**; хеле нозук.

**НОЗУКАНДЕШ** نازکاندیش бориккандеш, нозукхаёл.

**НОЗУКАНДЕШӢ** نازکاندیشی борикандешӣ, нозукхаёлӣ.

**НОЗУКАНДОМ** نازکاندام он ки аъзою бадани вай латиф ва борик аст; нозукбадан.

**НОЗУКАНДОМӢ** نازکاندامی латифбаданӣ, нозукбаданӣ.

**НОЗУКБАДАН** نازکبدن 1. *ниг.* **нозукандом.** 2. *мач.* маъшуқаи латиф ва зебо; маъшуқа.

**НОЗУКБАДАНӢ** نازکبدنی *ниг.* **нозукандомӣ**.

**НОЗУКБАЁН** نازکبیان соҳиби гуфтори латифу дилкаш, хушбаён.

**НОЗУКБИН** نازکبین 1. борикбин, дақиқназар. 2. нуктасанҷ.

**НОЗУКБИНӢ** نازکبینی 1. борикбинӣ, дақиқназарӣ. 2. нуктасанҷӣ, мӯшикофӣ.

**НОЗУКДИЛ** نازکدل ҳассос, мутаассиршаванда; зудранҷ.

**НОЗУКДИЛӢ** نازکدلی ҳассосӣ, мутаассиршавандагӣ; зудранҷӣ.

**НОЗУКӢ** نازکی 1. назокат, латифӣ, зарифӣ, латофат; нафосат. 2. ҷиҳати хос, махсусият, сирру асрори чизе; **нозукиҳои забон** нуктаҳои борики забон.

**НОЗУКМИЁН** نازکمیان он ки миёни борики базеб дорад, борикмиён, камарборик, химчамиён.

**НОЗУКМИЗОҶ** نازکمزاج *ниг.* **нозуктабиат**.

**НОЗУКМИЗОҶӢ** نازکمزاجی *ниг.* **нозуктабиатӣ**.

**НОЗУКМУОМИЛА** نازکمعامله он ки дар муомила ба назокат эътибор медиҳад, хушмуомила, боилтифот.

**НОЗУКМУОМИЛАГӢ** نازکمعاملهگی риояи назокат дар муомила, хушмуомилагӣ, боилтифотӣ.

**НОЗУКОНА** نازکانه аз рӯи назокат, бо риояи зарофат, бо лутфу малоҳат.

**НОЗУКПАЙКАР** نازکپیکر *ниг.* **нозукбадан**.

**НОЗУКПӮСТ** نازکپوست пӯсташ нозук, пӯсттунук.

**НОЗУКРУХСОРА** نازکرخساره *ниг.* **нозукрӯй**.

**НОЗУКРӮЙ** نازکروی он ки рӯи дилкашу зебо дорад; хушрӯй.

**НОЗУКСАНАМ** نازکصنم маҳбубаи нозук, зебо.

**НОЗУКСАНҶ** نازکسنج 1. он чи дақиқ месанҷад, аниқ муайян мекунад: **тарозуи нозуксанҷ**. 2. *мач.* нуктасанҷ, борикбин: **мунаққиди нозуксанҷ**.

**НОЗУКСАНҶӢ** نازکسنجی 1. нозуксанҷ будан, дақиқкорӣ. 2. *мач.* нуктасанҷӣ, борикбинӣ.

**НОЗУКТАБИАТ** نازکطبیعت табъаш нозук, ҳассос; инҷиқ, сернозунуз.

**НОЗУКТАБИАТӢ** نازکطبیعتی нозуктабиат будан; ҳассосӣ; инҷиқӣ, сернозунузӣ.

**НОЗУКТАБЪ** نازکطبع *ниг.* **нозуктабиат**.

**НОЗУКТАБЪӢ** نازکطبعی *ниг.* **нозуктабиатӣ**.

**НОЗУКТИНАТ** نازکطینت касе, ки табиаташ нозук аст, ҳассос; зудранҷ.

**НОЗУКФАҲМ** نازکفهم борикхаёл, хушфаҳм; бофаросат, зирак.

**НОЗУКФАҲМӢ** **نازک‌فهمی** борикхаёлӣ, хушфаҳмӣ; дақиқназарӣ; зиракӣ.

**НОЗУКХАЁЛ** **نازک‌خیال** нозукандеш, дақиқназар: **шоири нозукхаёл** шоире, ки тахайлоти латифу ширинро тараннум мекунад.

**НОЗУНУЗ** **نازنوز** *ниг.* **ноз** (3).

**НОИБ** *а.* **نائب** 1. ҷонишин, муовин: **ноиби раис**. 2. вакил, ваколатдор.

**НОИБӢ** **نائبی** ниёбат, ҷонишинӣ, муовинӣ.

**НОИБКОНСУЛ** **نائب‌کانسل** *таър.* ҷонишини консул.

**НОИБУЛҲУКУМАТ** *а.* **نائب‌الحکومت** *таър.* он ки ҳамчун ноиби ҳоким идораи шаҳре ба зиммаи ӯ гузошта шудааст; қоиммақом.

**НОИБУССАЛТАНА** *а.* **نائب‌السلطنه** *таър.* он ки ҳамчун ноиби подшоҳе, ки ба синни қонунӣ нарасидааст, салтанатро идора мекунад.

**НОИЖА** **نایژه** *кит.* қубур, лӯлаи об, ғулба.

**НОИЗА** **نایزه** *кит.* 1. *ниг.* **ноижа.** 2. *маҷ.* қатраи оби дида, ашк.

**НОИЛ** *а.* **نائل** он ки ба мақсади худ расидааст; **ноил шудан** а) расидан ба мурoду мақсади худ; б) муваффақ шудан ба чизе.

**НОИЛОҶ** **ناعلاج** 1. ночор, лоилоҷ; маҷбур; **ноилоҷ мондан** ночор мондан; маҷбур шудан. 2. хоҳу ноҳоҳ, ногузир, аз рӯи зарурат (*кардан кореро*).

**НОИЛОҶӢ** **ناعلاجی** 1. ночорӣ, маҷбурӣ. 2. зарурат, ногузирӣ.

**НОИМ** *а.* **نائم** хобида, хуфта, хобрабуда; *муқ.* **навм**.

**НОИНСОФ** **ناانصاف** беинсоф; бевиҷдон.

**НОИНСОФӢ** **ناانصافی** беинсофӣ, беадолатӣ.

**НОИНСОФОНА** **ناانصافانه** бо ноинсофӣ, бо беадолатӣ: **ноинсофона рафтор кардан**.

**НОИРА** *а.* **نائره** *ниг.* **нойира**.

**НОИТТИФОҚ** **نااتفاق** муттафиқнабуда, тифоқнабуда, ноаҳл, ягонагӣ надошта.

**НОИТТИФОҚӢ** **نااتفاقی** аҳлу тифоқ набудан, нотифоқӣ, ноаҳлӣ.

**НОИТТИФОҚОНА** **نااتفاقانه** бо ҳам иттифоқ накарда, ноаҳлона, нотифоқона; ба таври пароканда.

**НОЙ I** **نای** *ниг.* **най**.

**НОЙ II** **نای** гулӯ, ҳалқум, ҳалқ.

**НОЙАНБОН** **نای‌انبان** *ниг.* **найанбон**.

**НОЙИРА** *а.* **نائیره** *кит.* оташи шӯълавар, оташи барафрӯхта; оташ, нор.

**НОЙЧА** **نایچه** 1. *ниг.* **найча** I, 1. 2. қисми лӯлашакли баъзе асбобҳо, ки бо он ҳаво мекашанд ё бод медамананд.

**НОК** I **ناک** *кит.* олуда, нопок, нософ (*оид ба* мушку анбар *ва г.*)

**НОК** II **ناک** растанӣ ва меваи он аз ҷинси мурӯд ва калонтар аз он, амруд, гулобӣ.

**НОКАРДАКОР** **ناکرده‌کار** он ки ноозмуда ва таҷрибадор нест, корнодида, бетаҷриба.

**НОКАС** **ناکس** он ки одамгарӣ надорад, ноодам, нобакор, разил; **касу нокас** одамони неку бад, одаму ноодам.

**НОКАСӢ** **ناکسی** ноодамӣ, пастӣ, номардӣ, разилӣ.

**НОКАУТ** *англ.* **ناکاوت** *варз.* вазъияти аз зарби ҳариф ба замин афтодани боксёр, ки даҳ сония нахезад, мағлуб ҳисоб мешавад.

**НОКЗОР** **ناکزار** ҷое, ки дарахти нок зиёд рӯидааст; боғи нок.

**НОКИФОЯ(Т)** **ناکفایه// ناکفایت** ба дараҷаи кофӣ набуда, нокофӣ.

**НОКИФОЯТӢ** **ناکفایتی** нокифоя (кам) будан, нокофӣ будан.

**НОКИШТА** **ناکشته** киштнашуда; нокорам, **нокишт гузоштан (мондан)** кишта нашудан.

**НОКОМ** **ناکام** 1. ба мурoду мақсад нарасида, номурод. 2. ноумед, маъюс. 3. *нав.* дар мактабҳои олӣ – як навъ баҳои бад, ки ба донишҷӯи аз санҷиш нагузашта гузошта мешавад; *муқоб.* **комёб.**

**НОКОМӢ** **ناکامی** 1. ноком будан, ба мурoду мақсади худ нарасидан; номуродӣ. 2. бемуваффақиятӣ.

**НОКОРАМ** **ناکارم** киштнашуда, бекорхобида:

**замини нокорам**.

**НОКОРДИДА** ناکاردیده *ниг.* **корнодида**.

**НОКОСТА** ناکاسته костанашуда, камнашуда, пурра; бенуқсон; **моҳи нокоста** а) моҳи шаби чордаҳ, моҳи пурра; б) *кин.* маҳбуба, маъшуқа.

**НОКОФӢ** ناکافی *ниг.* **нокифоя**.

**НОКУШОДА** ناکشاده бознашуда; ношукуфта: **кӯраки нокушода**, **муғчаи нокушода**.

**НОҚА** *а.* ناقه *кит.* шутури мода, модашутур.

**НОҚАВОМ//НОҚИВОМ** ناقوام *кит.* ноқоим, нопойдор, ноустувор.

**НОҚИД** *а.* ناقد *кит.* 1. саракунандаи пул, он ки пули сараро аз пули носара ҷудо мекунад. 2. *маҷ.* он ки хубу бади чизеро ҷудо карда метавонад; **ноқиди сухан** сухансанҷ, суханшинос.

**НОҚИЛ** I *а.* ناقل 1. чизеро аз ҷое ба ҷое баранда, аз ҷое ба ҷое гузаронанда, интиқолкунанда. 2. сими ғафси барқгузаронанда; **ноқилҳои барқӣ** а) *физ.* ҷисмҳое, ки ҷараёни барқро хуб мегузаронанд; б) сими ғафси барқӣ.

**НОҚИЛ** II *а.* ناقل *кит.* нақлкунанда, ҳикояткунанда.

**НОҚИЛИЯТ** *а.* ناقلیت *физ.* хусусияти ҷараёни барқро гузарондани ҷисмҳо: **ноқилияти барқӣ**.

**НОҚИЛТАСМА** ناقل‌تسمه *нав.* тасмаи даврзананда, ки борҳои гуногунро аз як ҷо ба ҷои дигар мерасонад: **ноқилтасмаи белчадор**.

**НОҚИС** *а.* ناقص 1. нотамом, нопурра. 2. *муқоб.* **комил; кори ноқис** кори нопурра, кори чала. нуқсондор, камбудидор.

**НОҚИСӢ** ناقصی 1. нотамомӣ, нопуррагӣ; нуқсондорӣ, камбудидорӣ. 2. камбудӣ, нуқсон.

**НОҚИСУЛАҚЛ** *а.* ناقص‌العقل ақлаш ноқис, ақлкӯтоҳ, камақл; нодон.

**НОҚИСУЛАҚЛӢ** ناقص‌العقلی камақлӣ, ақлкӯтоҳӣ; нодонӣ.

**НОҚОБИЛ** ناقابل белаёқат, беқобилият; ноӯҳдабаро, беҳунар; беистеъдод; **фарзанди ноқобил** фарзанди бефаросат ва ноӯҳдабаро; бачаи гарданшах, гапнодаро.

**НОҚОБИЛӢ** ناقابلی белаёқатӣ, беқобилиятӣ; ноӯҳдабароӣ, беҳунарӣ; беистеъдодӣ,

**НОҚУЛАЙ** ناقلی 1. *гуфт.* номувофиқ, номусоид, номуносиб. 2. ногувор, носоз, нохуш; **дар вазъияти ноқулай гузоштан (мондан)** дар ҳолати ногувор гузоштан (мондан).

**НОҚУС** ناقوس зангӯлаи калони калисо, зангӯлаи ибодатхонаи насрониён.

**нол** *асоси замони ҳозира аз* **нолидан**.

**НОЛ** I نال 1. *кит.* най, қамиш; найи миёнковок.

**НОЛ** II نال *ниг.* **сифр**.

**НОЛА** ناله 1. овози баланд аз рӯи дард ё сӯзи дил, оҳу фарёд бо гиряву зорӣ, навҳа, нолиш: **нолаву афғон, нолаву зорӣ, гиряву нола, оҳу нола; нола кардан** гиряи сахт кардан; оҳу фиғон бардоштан; **нола кашидан** бо сӯзи дил фарёду фиғон кардан. 2. овози ғамгинонаи мусиқӣ ва суруд, савту оҳанги ҳазин: **нолаи танбӯр**.

**НОЛАГАР** ناله‌گر *ниг.* **нолanda** (2).

**НОЛАНДА** نالنده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **нолидан**. 2. он ки менолад; зорикунанда.

**НОЛАОМЕЗ** ناله‌آمیز навҳаомез, фиғономез, бо нола, бо нолиш, нолишомез.

**НОЛАОМЕЗОНА** ناله‌آمیزانه навҳагарона, оҳу фиғонкунон.

**НОЛАПАРДОЗ** ناله‌پرداز нолакунанда, зорикунанда; фарёду фиғонкунанда.

**НОЛИДАН** نالیدن 1. гиряву зорӣ кардан, нолиш кардан. 2. шикоят кардан, гила кардан.

**НОЛИШ** نالش 1. *исми феълӣ аз* **нолидан**; нолаву зорӣ, оҳу фиғон: **нолиш кардан**. 2. шикоят, изҳори норизоӣ.

**НОЛИШГАР** نالش‌گر нолагар, ноланда.

**НОЛИШКУНАНДА** نالش‌کننده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **нолиш кардан**. 2. ноланда, зорикунанда.

**НОЛИШКУНОН** نالشکنان *феъли ҳол аз* **нолиш кардан**; бо нолиш, бо оҳу воҳ; бо овози ҳазин.

**НОЛОИҚ** نالائق 1. носазовор, ношоиста; номуносиб, номувофиқ: **кори нолоиқ**, **рафтори нолоиқ**, **сухани нолоиқ**. 2. *маҷ.* наарзанда, беарзиш: **ҷони нолоиқ**.

**НОЛОИҚӢ** **نالایقی** носазоворӣ, ношоистагӣ, номуносибӣ.

**НОЛОН** **نالان** *феъли ҳол* аз **нолидан**; нолишкунон, бо нолиш, бо оху воҳ; **гирёну нолон** бо оху фиғон, бо доду оҳ.

**НОМ** **نام** 1. калимае, ки барои муайян кардани касе ё чизе махсус шудааст, исм; **номи аслӣ** номи ҳақиқӣ (на лақаб ва на тахаллус); **ному насаб** исми худ ва нисбати хонаводагӣ, аслу авлод; **аз номи**... аз тарафи..., аз ҷониби...: **аз номи тамоми халқи тоҷик; ба ном** гӯё, зоҳиран, расман; **ба номи**... а) ба исми..., мавсум ба...; б) ба унвони...; **ном ба ном** шахсан, бо номи ҳар яке, як ба як номбурда; **ном бурдан** а) номи касеро ба забон гирифтан; ном гирифта чеғ задан; б) зикр кардан, гуфта гузаштан; **ном гирифтан** а) ном бурдан, номи касеро гуфтан, зикр кардан; б) номида шудан, бо ном ё сифате машҳур шудан; **ном гузоштан (мондан)** номидан, исм мондан; **ному нишон мондан** *киноя аз* асар боқӣ мондан, хотира мондан; **ному нишон набудан** а) асаре ё нишонае набудан; б) бедарак шудан. 2. номидашуда, номидашаванда. 3. *маҷ.* обрӯ, эътибор; **ному нанг** *маҷ.* ору номус; обрӯю эътибор; **ном баровардан** *киноя аз* машҳур шудан, номдор шудан.

**НОМА** **نامه** 1. навиштае, ки ба касе ё ҷое мефиристонанд, мактуб, хат, руқъа. 2. *кит.* китоб, асар; ◊ **номаи аъмол** *д.* рӯйхати корҳои неку бади кас тибқи ривоёти динӣ, ки гӯё фариштаҳо ба ҳисоб гирифта, рӯзи қиёмат ба дасти соҳибашон месупоранд; **номаи камол** шаҳодатнома дар бораи тамом кардани мактаби миёна.

**НОМАБАР** **نامه‌بر** барандаи мактуб, хаткашон, қосид, пайк; **кабӯтари (мурғи) номабар** кабӯтари хаткашон.

**НОМАБАРӢ** **نامه‌بری** номарасонӣ, хаткашонӣ, қосидӣ.

**НОМАВЗУН** **ناموزون** 1. номутаносиб. 2. бевазн, вайронвазн: **шеъри номавзун**.

**НОМАВЗУНӢ** **ناموزونی** номавзун будан, номутаносибӣ.

**НОМАВҶУД** **ناموجود** мавҷуднабуда, вуҷуд надошта; ғайривоқеӣ.

**НОМАЗБУТ** **نامضبوت** ноустувор, нопойдор, нопоянда.

**НОМАҚБУЛ** **نامقبول** ғайри қобили қабул; номаъқул, писандиданашуда.

**НОМАҚБУЛӢ** **نامقبولی** қобили қабул набудан; номаъқулӣ, нописандидагӣ.

**НОМАҚДУР** **نامقدور** *кит.* 1. он чи одам ба он қодир нест. 2. номумкин, имконопазир, муҳол.

**НОМАНАВИС** **نامه‌نویس** нависандаи нома, мактубнавис, номанигор.

**НОМАНАВИСӢ** **نامه‌نویسی** мактубнависӣ, номанигорӣ.

**НОМАНЗУМӢ** **نامنظومی** ношоиронагӣ, шеърият надошта, ғайришоирона.

**НОМАНЗУР** **نامنظور** *кит.* манзурнагашта; дар назар нагирифта, ба эътибор нагирифта.

**НОМАНИГОР** **نامه‌نگار** *ниг.* **номанавис**.

**НОМАНИГОРӢ** **نامه‌نگاری** *ниг.* **номанависӣ**.

**НОМАОВАР** **نامه‌آور** *ниг.* **номабар**.

**НОМАРАСОН** **نامه‌رسان** *ниг.* **номабар**.

**НОМАРАСОНӢ** **نامه‌رسانی** *ниг.* **номабарӣ**.

**НОМАРБУТ** **نامربوط** дахлнадошта ба чизе ё касе, берабт, бемуносибат.

**НОМАРБУТӢ** **نامربوطی** берабтӣ, бемуносибатӣ.

**НОМАРҒУБ** **نامرغوب** нофорам, номатбӯъ; номатлуб.

**НОМАРҒУБӢ** **نامرغوبی** нофорамӣ, номатбӯӣ; номатлубӣ.

**НОМАРД** **نامرد** 1. тарсончак; беғайрат, беҳамият. 2. нокас, нобакор, ноодам, разил.

**НОМАРДӢ** **نامردی** 1. тарсончакӣ, буздилӣ; ноустуворӣ дар қавли худ. 2. нокасӣ, нобакорӣ, ноодамӣ, разилӣ.

**НОМАРДОНА** **نامردانه** нобакорона, нокасона, разилона.

**НОМАРДУМ** **نامردم** *кит.* нокас, одами паст, ноодам.

**НОМАРДУМӢ** **نامردمی** *кит.* нокасӣ, пастфитратӣ, ноодамӣ.

**НОМАРЗӢ** نامرضی *кит.* нописандида, ношоиста, номақбул; нофорам, номатбӯъ.

**НОМАРЪӢ** I نامرئی *кит.* диданашаванда; пинҳон, махфӣ.

**НОМАРЪӢ** II نامرعی *кит.* риоя накарда, диққат накарда; ба ҷо наоварда.

**НОМАСДУД** نامسدود *кит.* масдуднашуда, бастанашуда; кушода: **сарҳади номасдуд**.

**НОМАСИЁҲ** نامه‌سیاه бадамал, бадкирдор, табаҳкор.

**НОМАСКУН** نامسکون ғайримаскун, маҳалли сукунат қарорнагирифта; беодам: **ҷазираи номаскун**.

**НОМАСЪУЛ** نامسئول ғайримасъул; бемас ъулият, масъулиятношинос.

**НОМАТБӮЪ** نامطبوع 1. мувофиқи табънабуда, нофорам. 2. ба табъ нарасида, чопнашуда: **асари номатбӯъ**.

**НОМАТЛУБ** نامطلوب мувофики мақсаднабуда, ғайри дилхоҳ; номақбул.

**НОМАФҲУМ** نامفهوم нофаҳмо, фаҳмнорас, муғлақ, мубҳам: **калимаи номафҳум**.

**НОМАФҲУМӢ** نامفهومی нофаҳмоӣ, муғлақӣ, мубҳамӣ.

**НОМАҲДУД** نامحدود ғайримаҳдуд, он чи ҳадду канор надорад, беканор.

**НОМАҲДУДӢ** نامحدودی беканорӣ, васеӣ; беохирӣ, бешуморӣ.

**НОМАҲРАМ** نامحرم 1. бегона, ғайр; ғайрихудӣ; он ки сазовори маҳрамӣ нест. 2. *кҳн.* он ки ба хонаи занон ва ҳавлии дарун даромадани ӯ мумкин нест.

**НОМАҲРАМӢ** نامحرمی номаҳрам будан; бегонагӣ; ғайрихудӣ будан.

**НОМАҲСУР** نامحصور *кит.* 1. беҳисор, бедевор. 2. *маҷ.* номаҳдуд, беҳудуд; беҳад, бешумор.

**НОМАШҲУР** نامشهور машҳурнашуда, шӯҳратнадошта; ғайри маъруф: **шоири номашҳур**.

**НОМАШҲУРӢ** نامشهوری машҳур набудан, шӯҳрат надоштан.

**НОМАЪДУД** نامعدود бешумор, беҳисоб; аз ҳад афзун.

**НОМАЪҚУЛ** نامعقول 1. он чи мувофиқи ақлу хирад нест, ба ақл рост намеояд. 2. номақбул, ғайри қобили қабул, нописандида.

**НОМАЪҚУЛӢ** نامعقولی кори нораво ва номақбул, кори нописанд: **номаъқулӣ кардан**.

**НОМАЪЛУМ** نامعلوم 1. номуайян, ғайри мушаххас. 2. шинохтанашуда; ношинос, **одамони мусаллаҳи номаълум; номаълум карда** нафаҳмонда, ошкор накарда, зоҳир насохта, ба таври пинҳонӣ, номаълумак.

**НОМАЪЛУМӢ** نامعلومی номуайянӣ, номушаххасӣ; норавшанӣ; номафҳумӣ: **номаълумии фикр.**

**НОМАЪЛУМАК//НОМАЪЛУМАКАК** نامعلومک//نامعلومکک *гуфт.* маълум накарда, нафаҳмонда, пинҳонӣ: **номаълумакак гузаштан** *аз ҷое*.

**НОМАЪМУР** نامأمور ноообод, хароб, вайрон: **деҳаи номаъмур**.

**НОМАЪНУС** نامأنوس *кит.* 1. унснагирифта, хӯнакарда, одатнакарда. 2. ноошно, ношинос; **калимаҳои номаънус** калимаҳои ғайриодӣ ва номаҳфум; калимаҳои ғайримустаъмал.

**НОМАЪРУФ** نامعروف номаълум, номуайян, шинохтанашуда, номашҳур.

**НОМБАР** نامبر **:номбар кардан** ном бурдан, зикр намудан.

**НОМБАРДОР** نام‌بردار номдор, машҳур, маъруф.

**НОМБАРДОРӢ** نام‌برداری номбарорӣ, номоварӣ; шӯҳратнокӣ.

**НОМБАРОРӢ** نام‌براری *исми амал аз* **ном баровардан**; шӯҳрат ёфтан, машҳур гаштан.

**НОМБАРШУДА** نامبرشده *ниг.* **номбурда.**

**НОМБУРДА** نام‌برده мазкур, зикршуда.

**НОМВАР** نامور *ниг.* **номовар.**

**НОМГУЗОРӢ** نام‌گذاری *исми амал аз* **ном гузоштан;** номмонӣ, ном мондан ба касе ё ба чизе ва ё ҷое: **номгузорӣ шудан.**

**НОМГӮЙ** نام‌گوی 1. чизе бо номе қайдшуда; номи сабтшуда. 2. ном, унвон: **даҳ номгӯй маҷалла**, **панҷ номгӯй рӯзнома**.

**НОМДОР** **نام‌دار** овозадор, машҳур, шӯҳратнок, маъруф; ба некӣ номбароварда: **устои номдор. шоири номдор.**

**НОМДОРӢ** **نام‌داری** овозадорӣ, шӯҳратнокӣ, машҳурӣ; некномӣ.

**НОМДУЗД** **نام‌دزد** он ки ном ва унвони шахси дигарро аз они худ кардааст.

**НОМЕҲРУБОН** **نامهربان** бемеҳр, бемуҳаббат; беилтифот; бешафқат.

**НОМЕҲРУБОНӢ** **نامهربانی** бемеҳрӣ; беилтифотӣ; бешафқатӣ.

**НОМЕҲРУБОНОНА** **نامهربانانه** бо номеҳрубонӣ; беилтифотона, бешафқатона.

**НОМЗАД** **نامزد** 1. он ки кореро ба вай муносиб дидаанд; он ки ӯро барои интихоб, қабул ва таъйин кардан ба коре, ишғоли вазифае ё дарёфти унвоне дар назар гирифтаанд; **номзад ба узви ҳизб** он ки пеш аз қабул шудан ба узвияти ҳизб давраи санҷишро аз сар бояд гузаронад; **номзад ба вакилӣ** шахсе, ки барои интихоб шудан ба вакилӣ пешниҳод шудааст. 2. духтаре, ки барои зан шудан ба касе муносиб дида шудааст, арӯсшаванда; **номзад кардан** ба арӯсӣ интихоб кардан; **номзад шудан** ба арӯсӣ интихоб шудан. 3. дараҷаи аввали унвони илмӣ; **номзади илми филология**, **номзади илми таърих**.

**НОМЗАДӢ** **نامزدی** 1. *мансуб ба* **номзад**; номзад будан. 2. номзад пешбарӣ шудан (*ба ишғоли вазифа, интихобот ва г.*); **имтиҳони номзадӣ** имтиҳон аз фанҳое, ки барои гирифтани дараҷаи номзади илм муқаррар шудааст; **рисолаи номзадӣ** асари илмӣ барои гирифтани дараҷаи номзади илм.

**НОМИДА** **نامیده** *сифати феълии замони гузашта аз* **номидан**; **номида шудан** ном гирифтан; номгузорӣ шудан.

**НОМИДАН** **نامیدن** зикр кардани чизе ё касе бо номе, ном додан.

**НОМИДАШАВАНДА** **نامیده‌شونده** *сифати феълии замони ҳозира аз* **номида шудан**; номбаршаванда, он ки ва он чи бо номе зикр мешавад.

**НОМИЯ** *а.* **نامیه** 1. *муаннаси* **номӣ** II. 2. қувваи рӯяндагӣ, қувваи рӯиш, қобилияти рӯидан ва болидан. 3. *маҷ.* наботот.

**НОМӢ** I **نامی** 1. номдор, овозадор; машҳур: **оҳангсози номӣ, нависандаи номӣ**. 2. *грам. мансуб ба* **ном** (хоҳ ҷинс бошад ва хоҳ хос); **ҳиссаҳои номии нутқ** ҳиссаҳои исм, сифат ва шумора, ки номи ашё, шахс, аломат, миқдор *ва г.*-ро ифода мекунанд; **хабари номӣ** хабаре, ки бо ҳиссаҳои номии нутқ ифода ёфтааст.

**НОМӢ** II *а.* **نامی** нумувкунанда, рӯянда, сабзанда; рустанӣ.

**НОММОНӢ** **نام‌مانی** *исми амал аз* **ном мондан**; номгузорӣ.

**НОМНАВИС** **نام‌نویس** **:номнавис кардан** ба қайд гирифтани ном, ба рӯйхат даровардани ном; **номнавис шудан** *тарзи мафъулии* **номнавис кардан**

**НОМНАВИСӢ** **نام‌نویسی** сабти ном кардан, ба қайд гирифтани ном.

**НОМОВАР** **نام‌آور** номдор, соҳибном, овозадор, шӯҳратёфта, машҳур.

**НОМУАЙЯН** **نامعین** 1. он чи аз ҷиҳати миқдор, ҳаҷм ва манбаъ аниқ ва муайян нест, ғайри мушаххас, аниқ муқаррарнашуда: **даромади номуайян**. 2. норавшан; ноаниқ: **ҷавоби номуайян**.

**НОМУАЙЯНӢ** **نامعینی** номуайян будан; номушаххасӣ, ноаниқӣ; норавшанӣ.

**НОМУБОРАК** **نامبارک** шум, бехосият, бадбахтиовар, манҳус: **қадами номуборак**.

**НОМУБОРАКӢ** **نامبارکی** шумӣ, бехосиятӣ, манҳусӣ.

**НОМУВАФАҚҚИЯТӢ** **ناموفقیتی** *ниг.* **бемуваффақиятӣ**.

**НОМУВАҶҶАҲ** **ناموجه** *кит.* сухан ё узри бедалелу беасос; ғайримаъзур: **эътирозоти номуваҷҷаҳ**.

**НОМУВОФИҚ** **ناموافق** ғайримувофиқ, носозгор, номуносиб.

**НОМУВОФИҚАТӢ** **ناموافقتی** мувофиқ набудан, мувофиқат надоштан.

**НОМУКАММАЛ** **ناکمل** такмилнаёфта, ғайрикомил, нопурра.

**НОМУКАММАЛӢ** **ناکملی** номукаммал будан, комил набудан; нопуррагӣ.

**НОМУКАРРАР** نامکرر такрорнашаванда;

ҳамеша нав, доимо тоза.

**НОМУКАРРАРӢ** نامکرری нотакрорӣ, ҳамеша нав будан, доимо тоза будан.

**НОМУҚАРРАР** نامقرر 1. ғайримуқаррар, номуайян. 2. ғайриодӣ, аз одат берун, на ба таври ҳаррӯза ва ҳамеша.

**НОМУҚАРРАРӢ** نامقرری 1. ғайримуқаррарӣ, номуайянӣ. 2. ғайриодӣ будан.

**НОМУМКИН** ناممکن ғайриимкон, аз имкон дур, муҳол.

**НОМУМКИНӢ** ناممکنی ғайриимкон будан, аз имкон дур будан, муҳолӣ.

**НОМУНОСИБ** نامناسب 1. номақбул, нораво. 2. номувофиқ, носозгор; нозеб.

**НОМУНОСИБӢ** نامناسبی 1. номақбулӣ, норавоӣ. 2. номувофиқӣ, носозгорӣ; нозебӣ.

**НОМУНТАЗАМ** نامنتظم ғайримунтазам, номураттаб; бенизом, бетартиб.

**НОМУНТАЗАМӢ** نامنتظمی тартиб ва низом надоштан.

**НОМУРАТТАБ** نامرتب номунтазам, бетартиб; пароканда, парешон.

**НОМУРАТТАБӢ** نامرتبی номунтазамӣ, бетартибӣ; парокандагӣ, парешонӣ.

**НОМУРОД** نامراد ноком, ба мuроду мақсад нарасида; бадбахт.

**НОМУРОДӢ** نامرادی нокомӣ, маҳрумият.

**НОМУРОСО** نامراسا унснагиранда; нобоб, ноҷинс.

**НОМУС** *ю.* ناموس 1. шараф, обрӯ, некномӣ. 2. исмат, иффат, покӣ, покизагӣ; **ирзу номус** обрӯ ва шараф. 3. нанг, шарм, ор; **ору номус** иззату шараф; **номус кардан** ор кардан, шарм доштан.

**НОМУСАЛСАЛ** نامسلسل *кит.* номуттасил, номураттаб, нопайваста.

**НОМУСАТТАҲ** نامسطح *кит.* ноҳамвор, пасту баланд.

**НОМУСОИД** نامساعد мусоидатнакунанда, номувофиқ, носозгор; ноқулай: **вазъияти номусоид**.

**НОМУСОИДӢ** نامساعدی мусоидат накардан, номувофиқӣ, созгор набудан: **номусоидии обу ҳаво**.

**НОМУСТАИД** نامستعد *кит.* истеъдод надошта, беистеъдод, беқобилият; нолоиқ, носазовор.

**НОМУСТАҚИЛ** نامستقل мустақилиятнадошта, ғайрисоҳибихтиёр; ғайримухтор.

**НОМУСТАҚИЛӢ** نامستقلی мустақилият надоштан, соҳибихтиёр набудан, мухтор набудан

**НОМУСТАҚИМ** نامستقیم *кит.* 1. каҷ. 2. *маҷ.* нодуруст, норост.

**НОМУСТАҚИМӢ** نامستقیمی 1. каҷӣ. 2. *маҷ.* нодурустӣ, нормостӣ.

**НОМУСТАЛАБ** نامستلب ориятхоҳ; иззатталаб.

**НОМУСТАЛАБӢ** نامستلبی ориятхоҳӣ; иззатталабӣ.

**НОМУСТАҲКАМ** نامستحکم ноустувор, нопойдор суст.

**НОМУСТАҲКАМӢ** نامستحکمی ноустуворӣ, нопойдорӣ.

**НОМУСУЛМОН** نامسلمان ғайримусулмон; кофир (*аз рӯи ақидаи дини ислом*).

**НОМУТАНОСИБ** نامتناسب таносубаш вайрон, номувофиқ, бетаносуб.

**НОМУТАНОСИБӢ** نامتناسبی вайронии таносуби чизе, бетаносубӣ, номувофиқӣ.

**НОМУТАНОҲӢ** نامتناهی беинтиҳо, бениҳоят, бепоён.

**НОМУТАШАККИЛ** نامتشکل ғайримуташаккил, тартибу низоми муайяннадошта, бетартибу бенизом.

**НОМУТАШАККИЛӢ** نامتشکلی муташаккил набудан, шаклу назми муайян надоштан.

**НОМУТАШАККИЛОНА** نامتشکلانه ба таври ғайримуташаккил; бетартибонаву бенизомона.

**НОМУТТАСИЛ** نامتسل ғайримуттасил; номураттаб.

**НОМУТТАФИҚОНА** نامفقانه ғайримуттафиқона ба таври нотифоқ; ноаҳлона.

**НОМУТТАҲИД** **نامتحد** ғайримуттаҳид; мутаҳид нагардида.

**НОМУТТАҲИДӢ** **نامتحدی** ғайримуттаҳидӣ; муттаҳид набудан.

**НОМУФАССАЛ** **نامفصل** бидуни тафсил, бо пуррагӣ ифода наёфта; ба таври хуллас.

**НОМӮЪТАДИЛ** **نامعتدل** ғайримӯътадил; номусоид, носозгор: **обу ҳавои номӯътадил.**

**НОМҶӮӢ** **نامجوی** 1. номҷӯй будан; шӯҳратталабӣ. 2. *маҷ.* диловарӣ.

**НОМҶӮ(Й)** **نامجوی** 1. он ки толиби номи нек аст; шӯҳратталаб. 2. *маҷ.* диловар, шуҷоъ.

**НОН** **نان** 1. хӯроки асосии инсон, ки аз орд хамир карда мепазанд: **нони гандум, нони гарм, нони зағора, нони сафед, нони сиёҳ, нони тафтон, нони фатир, нони хонагӣ, нони хушк, нони ҷавин, нони ширмол; нон буридан, нон пухтан**, **нон пора кардан**, **нон шикастан** а) нонро пора кардан; б) *киноя аз* духтареро ба арӯсӣ номзад кардан. 2. *кит., маҷ.* хӯрок, ғизо; **нони муфт** ризқу рӯзии бе меҳнат ба даст омада; **нони ҳалол** а) ризқу рӯзии бо меҳнат ба даст омада; б) ноне, ки ба подабон барои чарондани чорпоён медиҳанд; **нону намаки** *касеро* **хӯрдан** аз хони неъмати касе баҳраманд шудан, аз хони касе ризқ дидан; ◊ **нону насиб** қисмат, насиба; **нони** *касе* **равғанӣ шудан** а) аз ҷое баҳравар шудани касе; б) ба серию пурӣ расидан (одатан аз даромади муфт); **нони** *касеро* **нимта кардан** ба ризқи касе шарик шудан, ба даромади касе ҳамроҳ шудан; **нонро пешпо задан** ношукрӣ кардан, ба қадри неъмате нарасидан; **нони даҳони** *касеро* **гирифтан** охирин воситаи зиндагии касеро аз худ кардан, ризқу рӯзии касеро даррабудан; **нони** *чизеро* **хӯрда тавонистан** қобилияту лаёқати бо коре рӯз гузарониданро доштан, аз паси касбу коре зиндагонӣ карда тавонистан; **нонро аз даҳани** *касе* **зада гирифтан** *ниг.* **нони даҳони** *касеро* **гирифтан; нонро ҳалол карда хӯрдан** аз ҳисоби меҳнати софдилона зиндагӣ кардан; **нону насиба бурида шудан** ризқу рӯзӣ канда шудан; аз ҷое, вазифае, даромад ё фоидае маҳрум гаштан; **нон хӯрда намакдон шикастан** *(мақ.)* кӯрнамакӣ кардан, ҳақношиносӣ кардан; **аз нону оби** *касе* **хабар гирифтан** ғамхорӣ кардан дар ҳаққи касе; ёрӣ расонидан ба шахси эҳтиёҷманд; **аз пушти коре (***чизе***) нон хӯрдан** рӯз гузарондан ба воситаи коре, таъмину маишат доштан аз шуғле.

**НОНАВИШТА** **نانوشته** 1. навиштанашуда. 2. он чи ки аз рӯи урфу одат мавҷуд ва ҷорист: **қоидаи нонавишта**.

**НОНАМОЁН** **نانمایان** аз назар пинҳон, ноаён, диданашаванда.

**НОНБАНДОН** **نان‌بندان** *гуфт.* аз тарафи зане соҳибэҳтиром бо нияти нек бастани аввалин нон ба танӯр дар нонпазӣ барои тӯйҳо.

**НОНБУРДА** **نان‌برده** бурдаи нон, пораи нон.

**НОНБУРӢ** **نان‌بری** *исми амал аз* **нон буридан**; нон реза кардан.

**НОНВО(Й)** **نانوای** он ки касб ва шуғли ӯ нон пухта фурӯхтан аст, пазандаву фурӯшандаи нон, хаббоз.

**НОНВОӢ** **نانوائی** касб ва шуғли нонвой, нонпазӣ ва нонфурӯшӣ.

**НОНВОЙХОНА** **نانوای‌خانه** ҷои пухтан ва фурӯхтани нон; ҷои нонпазӣ.

**НОНГАДОӢ** **نان‌گدای** нон гадоӣ кардан; нонталабӣ; мӯҳтоҷӣ ба нон.

**НОНДИҲАНДА** **نان‌دهنده** 1. *сифати феълии замони ҳозира* аз **нон додан**. 2. ба нон таъминкунанда, ризқдиҳанда ба касе; хӯронанда.

**НОНДОН** **نان‌دان** сандуқ ё қуттии нигаҳдории нон; **нон дар нондон, калидаш дар осмон** (*зарб.*).

**НОНИШТА** **ناشته** ғизое, ки дар аввали пагоҳ мехӯранд, ношто, субҳона; **ноништа кардан** наҳорӣ хӯрдан.

**НОНӢ** **نانی** *мансуб ба* **нон**; ◊ **дӯсти нонӣ** *маҷ.* он ки барои суди шахсӣ бо касе дӯстӣ мекунад; дӯсти миёнкор; *муқоб.* **дӯсти ҷонӣ**.

**НОНКАШОНӢ** **نان‌کشانی** нон кашондан; **аробаи нонкашонӣ** ароба барои аз ҷое ба ҷое кашондани нон.

**НОНМАЙДА** **نان‌میده** *ниг.* **нонреза**.

**НОНПАЗ** **نان‌پز** он ки нон мепазад; нонвой.

**НОНПАЗӢ** **نان‌پزی** 1. *исми амал аз* **нон пухтан.** 2. ҷое, ки дар он нон мепазанд: **корхонаи нонпазӣ**.

**НОНПАР**نان‌پر дастаи ба ҳам бастаи пар ё олати чӯбини мӯҳрашакли мехчакӯб, ки нонвоён онро ба рӯи заволаи росткардаи нон мезананд, то ки нон ҳангоми пухтан надамад ва рӯяш зебо бошад.

**НОНРЕЗА** نان‌ریزه резаи нон; бурдаҳои майдаи нон.

**НОНРОСТКУНӢ** نان‌راستکنی заволаи нонро паҳн карда онро барои часпондан ба танӯр омода намудан.

**НОНТАЛАБ** نان‌طلب 1. нонҷӯй, нонхоҳ, ҷӯяндаи ризқу рӯзӣ. 2. гадо.

**НОНФУРӮШ** نان‌فروش фурӯшандаи нон.

**НОНФУРӮШӢ** نان‌فروشی фурӯши нон; шуғли нонфурӯш: **дӯкони нонфурӯшӣ**.

**НОНХАЛТА** نان‌خلته халта барои нигоҳ доштани нон; халтаи нони подабон *ва г.*

**НОНХОНА** نان‌خانه ҷое, ки дар тӯй ва меҳмондориҳои калон нонро он ҷо нигоҳ медоранд.

**НОНХОҲ** نان‌خواه хоҳандаи нон; гадо, талбандаи нон.

**НОНХӮР** نان‌خور он ки нони дигареро мехӯрад; узв ё аъзои оила, ки дар таъминоти волид ё волидайн ҳастанд.

**НОНХӮРАК** I نان‌خورک *кҳн.* вақти барои хӯрокхӯрӣ дарсро қатъ кардани шогирдон дар мактаб ва коргарон ҳангоми кор.

**НОНХӮРАК** II نان‌خورک *зоол.* як навъ ҳашароте, ки дар хонаҳои истиқоматӣ ва биноҳои гарм зиндагонӣ мекунанд.

**НОНХӮРИШ** نان‌خورش ҳар чизи сард (*аз қабили* гӯшти яхнӣ, панир, ширинӣ, ҷурғоту қаймоқ), ки бо нон мехӯранд.

**НОНХӮРӢ** نان‌خوری нон хӯрдан; хӯрокхӯрӣ, таомхӯрӣ.

**НОНЧАСПОНӢ** نان‌چسپانی нон часпондан ба танӯр, нон бастан.

**НОНҶӮ(Й)** نان‌جوی *ниг.* **нонталаб**.

**НОНШИКАНОН**نان‌شکنان маъракаи рамзан нон шикастан ва зиёфате оростани духтардорон барои эълони номзадии арӯсшаванда ба тарафи домод: **ноншиканон кардан**.

**НООБОД** ناآباد ғайримаъмур, номаъмур, ҷои обод карданашуда; *муқоб.* **ободон**.

**НООГАҲ** ناآگه *ниг.* **ноогоҳ**.

**НООГАҲӢ** ناآگهی *ниг.* **ноогоҳӣ**.

**НООГОҲ** ناآگاه бехабар, беиттилоъ воқифнабуда; бетаҷриба дар коре.

**НООГОҲӢ** ناآگاهی бехабарӣ, беиттилоӣ, новоқифӣ.

**НООГОҲОНА** ناآگاهانه 1. бехабарона, новоқифона. 2. надониста; ғофилона; ногоҳ.

**НООДАМ** ناآدم *ниг.* **нокас**.

**НООДАМГАРӢ** ناآدمگری одамгарӣ надоштан, аз хислатҳои одамӣ дур будан, одамият надоштан.

**НООДАМӢ** ناآدمی *ниг.* **нокасӣ**.

**НООЗМУД(А)** ناآزموده 1. озмуданашуда, имтиҳоннакарда: **таҷҳизоти ноозмуда.** 2. бетаҷриба, таҷрибанадида.

**НООЗМУДАГӢ** ناآزمودگی *ниг.* **ноомузда**.

**НООЗМУДАКОР** ناآزموکار бетаҷриба, таҷрибанодида.

**НООЗМУДАКОРӢ** ناآزمودکاری бетаҷрибагӣ, таҷриба надоштан.

**НООМАД** ناآمد **:ноомади кор** барор нагирифтани кор, пеш нарафтани кор ё рӯй додани ягон ҳодисаи ғайриинтизорӣ, вазъияти душвор; **дар ноомади кор** вақте ки кор барор намекунад; вақте ки толеъ мадад намекунад.

**НООМӮХТА** ناآموخته 1. таълимнагирифта, ёднагирифта; машқнадида. 2. омӯхтанашуда, одатнакарда.

**НООРОМ** ناآرام 1. он ки орому қарор надорад, нороҳат, нотинҷ. 2. пуртуғён, пурталотум: **рӯди ноором; ноором кардан (намудан)** нороҳат кардан, пурташвиш гардонидан; **ноором шудан** беқарор шудан нороҳат гаштан, ба ташвиш афтодан; нотинҷ шудан. 3. беқарор, шӯх; бетоқат: **бачаи ноором**.

**НООРОМӢ** ناآرامی орому қарор надош тан; беқарорӣ; нотинҷӣ,

**НООСУДА** ناآسوده ноором, нотинҷ; пурташвиш.

**НООСУДАГӢ** ناآسودگی ноороми, нотинҷӣ;

пурташвишӣ.

**НООШНО** ناآشنا ношинос, бегона.

**НООШНОӢ** ناآشنای ношиносӣ, бегонагӣ.

**НОПАДИД** ناپدید нонамоён, пинҳон, диданашаванда, нопайдо; **нопадид гардидан (гаштан, шудан)** ғоиб шудан, нонамоён шудан.

**НОПАЗИР** ناپذیر 1. қабулнашаванда. 2. *ҷузъи пасини калимаҳои мураккаб ба маънои* қабулнакунанда ва ғайри қобили қабул*:* **баҳснопазир, оштинопазир**.

**НОПАЙВАСТ(А)** ناپیوسته 1. пайвастнашуда, ба ҳам нобаста; берабт. 2. ҷудо-ҷудо, канда-канда, гусаста.

**НОПАЙВАСТАГӢ** ناپیوسته‌گی 1. нопайвандӣ, ба ҳам вобаста нашуда; берабтӣ. 2. ҷудо-ҷудо, канда-канда будан, гусастагӣ.

**НОПАЙДО** ناپیدا диданашаванда, нопадид; нонамоён, ниҳон.

**НОПАЙДОКАНОР**ناپیداکنار ҳудудаш нонамоён, беканор, беинтиҳо, беохир, бепоён: **осмони нопайдоканор, нопайдоканор будан**.

**НОПИДРОМ** ناپدرام *кит.* нофорам, нохуш, бад, ғайри маъқул, дилночасп.

**НОПИСАНД** ناپسند он чи мақбул ва писандида нест, номақбул; **нописанд омадан** бад воқеъ шудан; бад намудан.

**НОПИСАНДӢ** ناپسندی мавриди писанд қарор нагирифтан; номақбулӣ; назарногирӣ, беэътиноӣ.

**НОПИСАНДОНА** ناپسندانه писанд накарда; беэътиноёна, беэътиборона; назарногирона.

**НОПОЙДОР** ناپایدار ноустувор; бедавом, напоянда, бебақо, фонӣ.

**НОПОЙДОРӢ** ناپایداری ноустуворӣ, нопояндагӣ, бебақоӣ.

**НОПОК** ناپاک 1. олуда, мурдор, палид. 2. *маҷ.* бадкор, бадкирдор, нобакор, нокас: **одами нопок**.

**НОПОКДОМАН** ناپاک‌دامن беисмат, беиффат; нопарҳезгор, фосиқ.

**НОПОКИЗАКОР** ناپاکزه‌کار кораш нопокиза, кораш пурайбу нуқсон, *муқоб.* **ҳалолкор.**

**НОПОКӢ** ناپاکی олудагӣ, чиркинӣ.

**НОПУРРА** ناپره пурнабуда, пурнашуда; нокомил; ба дараҷаи пурра нарасида; **мактаби миёнаи нопурра, таҳсилоти олии нопурра**.

**НОПУРСИДА** ناپرسیده пурсиданашуда; беиҷозат, берухсат.

**НОПУХТА** ناپخته 1. хом; нарасида. 2. *маҷ.* одами бетаҷриба, ноозмудакор: **ҷавони нопухта**.

**НОР** I نار 1. *мухаффафи* **анор**; **гули нор** а) гули анор; б) *маҷ.* гули сурх. 2. доғи сурхе, ки дар рӯи инсон пайдо мешавад.

**НОР** II *а.* نار оташ.

**НОРА** ناره забонаи тарозу; санги каппон, санги тарозуи калон.

**НОРАВО** ناروا ношоиста, ҷоизнабуда.

**НОРАВОН** ناروان 1. истода, ҷорӣ нашаванда: **оби норавон.** 2. *кит.* ҳар чизе ки мавриди истифодаи бояду шояд надорад (*махсусан пул*), нороиҷ.

**НОРАВШАН** ناروشن 1. бенур, номунаввар, хира. 2. нофаҳмо, номафҳум; ғайри возеҳ: **сухани норавшан, маънии норавшан**.

**НОРАВШАНӢ** ناروشنی 1. камнурӣ, хирагӣ. 2. номафҳумӣ; номуайянӣ, номаълумӣ.

**НОРАНГ** *ҳ.* نارنگ *ниг.* **норанҷ//норинҷ**.

**НОРАНҶ//НОРИНҶ** نارنج [*муарраби* **норанг**] навъе аз афлесун, ки пӯсташ зарди сурхранг аст.

**НОРАНҶӢ//НОРИНҶӢ** نارنجی ба ранги норанҷ, зарди сурхчатоб.

**НОРАС** نارس 1. нарасида, напухта, хом: **меваи норас**. 2. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънои* нарасандагӣ ва намерасидагӣ: **ақлнорас, дастнорас**.

**НОРАСИДА** نارسیده 1. нопухта, хом. 2. ноболиғ, ба воя нарасида. **ҷавони норасида**.

**НОРАСО** نارسا 1. нокомил, нопурра; *муқоб.* **комил: асари норасо, ақли норасо.** 2. кӯтоҳ, паст: **қади норасо**.

**НОРАСОӢ** نارسای 1. камбуд, камомад; нопуррагӣ. 2. камбудӣ, ноқисӣ, нуқсон.

**НОРБОН**ناربان *ниг.* **нардбон**.

**НОРВАН** نارون *кит.* сада, гуҷум.

**НОРВЕГ** نارویگ номи халқе, ки аҳолии асосии Норвегияро ташкил медиҳад: **норвегҳо.**

**НОРВЕГӢ** نارویگی *мансуб ба* **Норвегия** (*давлате дар Аврупои Шимолӣ*); **забони норвегӣ** забони аҳолии Норвегия.

**НОРГИЛ** نارگیل *бот.* дарахти чормағзи ҳиндӣ, ки ба дарахти хурмо монанд аст; меваи ин дарахт гирду калон буда, пӯчоқи ғафсе дорад ва дар даруни он обе ҳаст, ки мисли шир ва ширин аст, норҷил, ҷавзи ҳиндӣ (кокос).

**НОРГУЛ** نارگل гули анор.

**НОРДБОН** ناردبان *ниг.* **нардбон**.

**НОРДОН** I ناردان ширини туршмаза; **анори нордон, себи нордон**.

**НОРДОН** II ناردان *кит.* оташдон.

**НОРДОНА** ناردانه 1. донаи анор. 2. *киноя аз* лаби маъшуқа.

**НОРИЗО** نارضا норозӣ, ғайриқонеъ, ноқаноатманд; эътирозманд.

**НОРИЗОГӢ** نارضاگی норозигӣ, розӣ ва қонеъ набудан аз касе ё чизе: **норизогӣ кардан**, **норизогӣ изҳор кардан**.

**НОРИЗОЁНА** نارضایانه бо норозигӣ, дар ҳолати норозӣ будан: **норизоёна нигоҳ кардан**.

**НОРИЗОӢ** نارضای *ниг.* **норизогӣ: изҳори норизоӣ кардан**.

**НОРИН** نارین *хӯр.* як навъ таоми аз гӯшту угро ё туппа пухта.

**НОРИНҶ** نارنج *ниг.* **норанҷ**.

**НОРИНҶӢ** نارنجی *ниг.* **норанҷӣ**.

**НОРМАТИВ** *лот.* نارماتیو меъёри муайяни истеҳсол, миқдори истифодаи мавод, сарфи маблағ *ва г.,* ки мувофиқи он кор бурда мешавад.

**НОРОЗИГӢ** ناراضیگی *ниг.* **норизогӣ**.

**НОРОЗИЁНА** ناراضیانه*ниг.* **норизоёна**.

**НОРОЗӢ** ناراضی 1. *ниг.* **норизо.** 2. мухолиф, муқобил; **норозӣ шудан** розӣ ва мувофиқ набудан аз коре.

**НОРОМ** نارام ромнашуда, (ба саворӣ) одатнакарда; **аспи нороми беором**.

**НОРОСТ** ناراست ғайри рост, каҷ.

**НОРОҲАТ** ناراحت 1. он чи дар он роҳату осоиш нест; нобоб; заҳмату ташвишовар: **ҷои нороҳат**, **либоси нороҳат**. 2. нотинҷ, ноором; **нороҳат кардан** безобита кардан, ташвиш додан; **нороҳат шудан** безобита шудан, нотинҷ гаштан.

**НОРОҲАТӢ** ناراحتی 1. безобитагӣ, ташвиш. 2. нотинҷӣ, ноoромӣ.

**НОРПИСТОН** نارپستان дорои пистони мисли анор дамида ва гирд, пистони анормонанд.

**НОРПӮСТ** نارپوست пӯсти анор, пӯчоқи хушки анор.

**НОРӮФТА** ناروفته ҷорӯбназада; рӯбучин накарда: **хонаи норӯфта**.

**НОРҶИЛ** *а.* نارجل *муарраби* **норгил**.

**НОС** I ناس тамокуи кӯфтаи бо оҳак, хокистар ва равғани зағир *ва г.* омехта ва соидашудаи кайфовар, ки ба зери забон гирифта боз мепартоянд; носвор; **нос кашидан** нос истеъмол кардан.

**НОС** II *а.* ناس *кит.* одам, инсон; мардум, халқ; **дар афвоҳи нос** дар даҳони халқ, дар гуфтугӯи мардум.

**НОСАБУР** ناصبور бесабр, бетоқат.

**НОСАБУРӢ** ناصبوری бесабрӣ, бетоқатӣ.

**НОСАВОБ** I ناصواب 1. нодуруст, нохуб. 2. нописандида, номақбул, номаъқул.

**НОСАВОБ** II ناثواب **:амали носавоб** *д.* кори хато, амали зишт, ки Худо намебахшад.

**НОСАЗО**ناسزا 1. нолоиқ, ношоиста, номуносиб; **рафтори носазо.** 2. гапи бад, сухани зишт, дашном, ҳақорат**; носазо гуфтан** ҳарфи бад гуфтан; ҳақорат кардан;

**НОСАЗОГӮ(Й)** (ناسزاگو(ی 1. беҳудагӯ, баддаҳон. 2. ҳақораткунанда, дашномдиҳанда.

**НОСАЗОГӮӢ** ناسزاگوئی 1. бадзабонӣ; гапи ношоиста гуфтан. 2. ҳақорат кардан, дашномдиҳӣ.

**НОСАРА** ناسره қалб, сақат; нософ (*оид ба* пули тиллову нуқра ва худи тилло).

**НОСАРЕҲ** ناصریح норавшан, ғайри возеҳ, аз сароҳат дур; номафҳум.

**НОСАРЕҲӢ** ناصریحی норавшанӣ, вазеҳ набудан; номафҳумӣ.

**НОСАҲЕҲ** ناصحیح нодуруст; ғалат; норавшан, ғайри дақиқ.

**НОСАҲЕҲӢ** ناصحیحی нодурустӣ; ноаниқӣ.

**НОСДОН** ناسدان зарф барои нос аз қабили носкаду, носшиша.

**НОСЕР** ناسیر сернашуда; гурусна.

**НОСЕРАМ** ناسیرم *гуфт.* 1. пурхӯр, баднафс. 2. сернашаванда; гурусначашм.

**НОСЕРАМӢ** ناسیرمی 1. пурхӯрӣ, баднафсӣ. 2. гурусначашмӣ.

**НОСЕРӢ** ناسیری 1. сернашуданӣ, сер нашавандагӣ; **хӯроки носерӣ** хӯроки сернакунанда; хӯроки андак. 2. гуруснагӣ; нимгуруснагӣ.

**НОСЕРОНА** ناسیرانه баднафсона; гурусначашмона.

**НОСЕҲ** ناصیح насиҳатгар, панддиҳанда.

**НОСЕҲӢ** ناصیحی насиҳатгарӣ, панддиҳӣ.

**НОСЕҲОНА** ناصیحانه насиҳатгарона, насиҳатгӯёна.

**НОСИПОС** ناسپاس ношукр кӯрнамак, ҳақношинос.

**НОСИПОСӢ** ناسپاسی ношукрӣ, кӯрнамакӣ, ҳақношиносӣ.

**НОСИР** I *а.* ناثر насрнавис, нависанда.

**НОСИР** II *а.* ناصر нусратдиҳанда, ёридиҳанда, мададгор.

**НОСИТУДА** ناستوده *ниг.* **носутуда.**

**НОСИХ** I *а.* ناسخ *кҳн.* порчаи абрешимини зарбофт ё нуқрабофт.

**НОСИХ** II *а.* ناسخ *кит.* 1. лағвкунанда, бекоркунанда (-и ҳукми собиқ), бекоркунандаи ҳуҷҷати пештара. 2. нусхабардор, нависанда, котиб.

**НОСИҲАТ** ناصحت бемор, касал, носолим.

**НОСӢ** I *а.* ناسی *кит.* фаромӯшкунанда, фаромӯшкор; фаромӯшхотир.

**НОСӢ** II ناسی 1. ҳамранги нос, сабзи тира (*оид ба* ранг). 2. мӯътод ба нос, носкаши гузаро.

**НОСКАДУ** ناس‌کدو носдоне, ки аз чӯбкаду месозанд.

**НОСКАШ** ناس‌کش он ки нос мекашад, истеъмолкунандаи нос.

**НОСКАШӢ** ناس‌کشی 1. *исми амал аз* **нос кашидан**. 2. носкаш будан; одати носкаш.

**НОСОЗ** ناساز 1. номувофиқ, нобоб, номақбул; хилофи табъ. 2. ноқулай, нороҳат: **худро носоз ҳис кардан; носоз будан** а) мувофиқ набудан; б) соз набудан, муносибати хуб надоштан(бо касе). 3. ноҳамоҳанг, номавзун, ноҷӯр.

**НОСОЗГОР** ناسازگار 1. номувофиқ, мувофиқатнакунанда; мухолиф. 2. ноҳамоҳанг, номавзун, ноҷӯр; ◊ **бахти носозгор** бахти бад; бетолеъӣ.

**НОСОЗГОРӢ** ناسازگاری носозгор будан; номувофиқатӣ, мухолифат, носозӣ.

**НОСОЗГОРОНА** ناسازگارانه носозона, номувофиқона, мухолифона.

**НОСОЗӢ** ناسازی 1. номувофиқӣ; нобобӣ, бадӣ. 2. бадии муносибат, вайронии муносибат; мухолифат.

**НОСОЛИМ** ناسالم 1. носиҳат, бемор, касалманд. 2. номусоид; нохуш, бад: **обу ҳавои носолим, вазъияти носолим**.

**НОСОЛИМӢ** ناسالمی 1. носиҳатӣ, беморӣ, маризӣ. 2. номусоидӣ; бадӣ: **носолимии вазъият**.

**НОСРАНГ** ناس‌رنگ *ниг.* **носӣ** II, 1.

**НОСУР** *а.* ناسور//ناصور *кит.* реше, ки ҳамеша аз он фасод меравад, реши равон, захми илоҷнопазир, захми кӯҳна.

**НОСУТ** *а.* ناسوت *кит.* 1. *д.* олами моддӣ, дунё, ин ҷаҳон. 2. *маҷ.* инсонӣ, одамӣ; *муқоб.* **лоҳут**.

**НОСУТУДА//НОСИТУДА** ناستوده *кит.* 1. нописандида, номаъқул: **рафтори носутуда.** 2. бадкор, бадамал.

**НОСУФТА** ناسفته 1. сӯрохнашуда, 2. *маҷ.* беайбу нуқсон; **дурри носуфта** а) дурру гавҳари сайқалнаёфта; б) *кин.* сухани бикр, сухани то-

за.

**НОСФУРӮШ** ناس‌فروش он ки нос мефурӯшад, фурӯшандаи нос.

**НОСФУРӮШӢ** ناس‌فروشی фурӯши нос; шуғли носфурӯш.

**НОСӮЗ** ناسوز насӯзанда; оташбардор: **сандуқи носӯз.**

**НОТА** I *лот.* ناته *мус.* аломатҳои хаттии махсус, ки ба воситаи онҳо овозҳои мусиқиро нишон медиҳанд: **ба нота гирифтан (гузарондан**).

**НОТА** II *лот.* ناته *ниг.* **эътирознома**.

**НОТАВОН** ناتوان 1. суст, заиф, беқувват, бекудрат; оҷиз; *муқоб.* **тавоно**: **пири нотавон**; **тани нотавон** тани дардманд. 2. камбағал, фақир, нодор; *муқоб.* **тавонгар**.

**НОТАВОНБИН** ناتوان‌بین ҳасадбаранда, беҳбудии касеро нахоҳанда, муваффақияти касеро дида натавонанда.

**НОТАВОНБИНӢ** ناتوان‌بینی ҳасадбарӣ, беҳбудии касеро дида натавонистан.

**НОТАВОНӢ** ناتوانی 1. заифӣ, камқувватӣ, бемадорӣ. 2. нодорӣ, камбағалӣ бечорагӣ.

**НОТАВОНОӢ** ناتوانای *ниг.* **нотавонӣ**.

**НОТАЙЁР** ناتیار буднашуда, нотамом.

**НОТАМОМ** ناتمام 1. итмомнаёфта, анҷомнаёфта, ба итмом нарасида; ғайри комил. 2. ба охир нарасонда ба поён нарасонда; **нотамом-нотамом** канда-канда, бо фосила; нимғурма; **нотамом мондан** буд нашуда мондан, ба анҷом нарасида мондан.

**НОТАНТЕ** ناتنتی *гуфт.* он ки ба ҳеҷ чиз тан дарнамедиҳад; он ки ба ҳақ тан намедиҳад; *муқоб.* **яккавл**.

**НОТАРИАЛӢ** ناتریالی *мансуб ба* **нотариат**; идораи нотариус**; идораи давлатии нотариалии шаҳр**; **ҳуҷҷати нотариалӣ** ҳуҷҷати дар идораи нотариус сабт ва тасдиқшуда.

**НОТАРИАТ** *лот.* ناتریات сохтори идораҳои ба расмият дароварандаи ҳуҷҷатҳои ҳуқуқӣ: **нотариати давлатӣ**.

**НОТАРИУС** *лот.* ناتریوس хизматчии нотариат, ки ҳуҷҷатҳои ҳуқуқиро сабт, тасдиқ ва ба расмият медарорад.

**НОТАРОШИДА** ناتراشیده 1. (мӯяш) тарошиданашуда; мӯяшрасида. 2. носуфта, ноҳамвор. 3. *маҷ.* одами дағал, бадмуомила; беодоб.

**НОТАРС** ناترس 1. натарсанда; ҷасур, далер, бебок. 2. натарсида, наҳаросида; далерона, ҷасурона.

**НОТАРСӢ** ناترسی далерӣ, шуҷоат, ҷасорат.

**НОТАРСОНА** ناترسانه наҳаросида; ҷасурона, бебокона.

**НОТИҚ** *а.* ناطق 1. гӯянда, сухангӯй, гапзанандаи моҳир; **ҳайвони нотиқ** инсон, ки қобилияти нутқ (гап задан) дорад; 2. нутқкунанда, маърӯзагар.

**НОТИҚА** ناطقه 1. *муаннаси* **нотиқ**. 2. қобилияти нутқ, қувваи сухангӯӣ.

**НОТИҚӢ** ناطقی 1. нотиқ будан; сухангӯӣ, сухронӣ. 2. гапдонӣ, сухандонӣ.

**НОТИНҶ** ناتنج ноором, ноосоишта; пурташвиш; **нотинҷ шудан** пурташвиш гаштан.

**НОТИНҶӢ** ناتنجی ноороми, беосоиштагӣ; пурташвишӣ.

**НОТИФОҚ** ناتفاق *ниг.* **ноиттифоқ**.

**НОТИФОҚӢ** ناتفاقی *ниг.* **ноиттифоқӣ**.

**НОТОБ** ناتاب 1. носиҳат, бемор, касал: **нотоб шудан**. 2. заиф, бемадор.

**НОТОБӢ** ناتابی носиҳатӣ, беморӣ, касалӣ.

**НОУМЕД** نامید 1. умеду орзуяш бар бод рафта, навмед, маъюс; *муқоб.* **умедвор; ноумед гаштан(шудан)** умедро кандан, маъюс шудан; **ноумед кардан** касеро маъюс гардонидан. 2. бечора, ба мурод нарасида, *ба таври навозиш* берӯзӣ.

**НОУМЕДӢ** نامیدی маъюсӣ, аз даст додани умед, бар бод рафтани орзӯ; **ба ноумедӣ афтодан(гирифтор шудан**) маъюс шудан, умедро аз даст додан; **ба ноумедӣ андохтан** маъюс гардонидан, ноумед сохтан.

**НОУМЕДОНА** نامیدانه бо ноумедӣ, навмедона, маъюсона.

**НОУСТУВОР** نااستوار 1. номустаҳкам, суст, бебунёд. 2. бесубот, калаванда: **одами ноустувор**.

**НОУСТУВОРӢ** **نااستواری** ноустувор будан, мустаҳкам ва устувор набудан; субот надоштан: **ноустувории вазъият; ноустувории ҳаракат**.

**НОУСТУВОРОНА** **نااستوارانه** бо ноустуворӣ.

**НОӮҲДАБАРОЁНА** **ناعهده‌برایانه** белаёқатона, беқобилиятона.

**НОӮҲДАБАРОӢ** **ناعهده‌برائی** 1. белаёқатӣ, беқобилиятӣ, корношоямӣ, корнодонӣ. 2. нотавонӣ, бедаступоӣ.

**НОФ** **ناف** 1. чуқурчаи миёни шиками одам, ки мунтаҳои рӯда аст ва вақти зоида шудани бача онро мебуранд; **нофаш дар фалон ҷой буридa шудааст** *кин.* дар фалон ҷой зоида шудааст; **хуни нофи ман дар ин ҷо рехтааст** *кин.* зодгоҳи ман ин ҷост. 2. *маҷ.* миёни ҳар чиз; **нофи шаб** миёни шаб, нисфи шаб.

**НОФА** **نافه** 1. нофи оҳуи мушкин. 2. моддае, ки дар халтачаи зери нофи оҳуи мушкин ҷамъ мешавад ва хеле хушбӯй аст.

**НОФАРМОН** **نافرمان** саркаш, итоатнакунанда.

**НОФАРМОНБАРДОР** **نافرمان‌بردار** итоатнакунанда, саркаш, осӣ.

**НОФАРМОНБАРДОРӢ** **نافرمان‌برداری** саркашӣ, исёнгарӣ.

**НОФАРМОНӢ** **نافرمانی** нофармон будан, саркашӣ, итоатнакунандагӣ.

**НОФАРРУХ** **نافرخ** *кит.* безеб, зиштрӯ.

**НОФАРРУХАХТАР** **نافرخ‌اختر** *кит.* бадбахт, бетолеъ, манҳус.

**НОФАРҶОМ** **نافرجام** *кит.* 1. бефоида, беҳуда, коре, ки оқибаташ нек нест, бадфарҷом. 2. бенатиҷа, **бахти нофарҷом** толеи бад, бахти бад.

**НОФАРҶОМӢ** **نافرجامی** *кит.* 1. бенатиҷагӣ, бефоидагӣ, беҳудагӣ. 2. бадфарҷомӣ.

**НОФАҲМ** **نافهم** *ниг.* **бефаҳм**.

**НОФАҲМИДА** **نافهمیده** надониста, сарфаҳм нарафта.

**НОФАҲМӢ** **نافهمی** нодонӣ, надонистан; огоҳ набудан, бехабарӣ; **худро ба нофаҳмӣ андохтан (задан)** худро нофаҳмида нишон додан; худро бехабар вонамуд кардан.

**НОФАҲМО** **نافهما** номафҳум; душворфаҳм.

**НОФЕЪ** *а.* **نافع** фоиданок, манфиатнок, судманд.

**НОФИЗ** *а.* **نافذ** *кит.* 1. нуфузкунанда, фурӯраванда. 2. раво, ҷоришаванда: **амри нофиз, ҳукми нофиз.**

**НОФИЛА** *а.* **نافله** *кит.* 1. бахшиш, атийя. 2. *д.* ибодате, ки анҷом додани он воҷиб нест: **намози нофила**.

**НОФИР** *а.* **نافر** *кит.* нафраткунанда; раманда, тарсанда.

**НОФОРАМ** **نافارم** 1. нохуш, ноҳинҷор. 2. ногувор, бемаза, дилнокаш, бадхӯр: **хӯроки нофорам.**

**НОХАЛАФ** **ناخلف** 1. фарзанди ноқобил, фарзанди нолоиқи падар, падарбезор. 2. *таҳқ.* одами нобакор, бадкирдор, бадахлоқ.

**НОХИРАДМАНД** **ناخردمند** нодон, беақл.

**НОХИРАДМАНДОНА** **ناخردمندانه** беақлона; аз рӯи нодонӣ.

**НОХОНДА** **ناخوانده** 1. таҳсилнодида, бесавод. 2. даъватнашуда, ногуфт, таклифнашуда: **меҳмони нохонда**.

**НОХОНО** **ناخوانا** хонданаш душвор, душворхон, бадхон: **хати нохоно**.

**НОХОСТ** **ناخواست** 1. ғайримунтазир, ғайричашмдошт; баногоҳ, ногаҳон; тасодуфан. 2. маълум накарда, бехабар; ба таври ногаҳонӣ; **нохост ҳуҷум кардан** ғафлатан ҳуҷум овардан.

**НОХОТИРҶАМЪ** **ناخاطرجمع** 1. хотирошуфта, нотинҷ; мушаввашхотир. 2. хавфнок, пурхатар.

**НОХОТИРҶАМЪӢ** **ناخاطرجمعی** 1. хотирҷамъ набудан, хотирошуфтагӣ, нотинҷӣ. 2. хавфнокӣ, пурхатарӣ.

**НОХОҲ** **ناخواه** бар хилофи хоҳиш ва майл; **хоҳу нохоҳ** аз ду сар; бегуфтугӯ; хоҳӣ нахоҳӣ.

**НОХОҲАМ** **ناخواهم** нахоҳанда; бемайл, бехоҳиш; **бо дили нохоҳам;** бе хоҳишу майл; **дили нохоҳам-узри бисёр** (*зарб.*) агар одам майлу ҳаваси иҷрои коре надошта бошад, баҳонаҳои зиёде меорад.

**НОХУБ ناخوب** номувофиқ; бад, зишт.

**НОХУДО** I **ناخدا** бехудо, бедин.

**НОХУДО** II **ناخدا** киштибон, киштирон.

**НОХУН ناخون** моддаи шохӣ, ки нӯги ангуштони дасту пои инсон ва ҷонваронро мепӯшонад; **аз нохуни пой то мӯи сар** сар то пои бадан; **монанди (чун) гӯшту нохун** хеле зич ва ногусастанӣ (*мас., муҳаббати инсон ба ватан*); **нӯги нохун барин** а) заррае андаке; б) ҳеҷ. **нохун гирифтан** кӯтоҳ кардани нохунҳои дарозшуда бо нохунгирак *ва г.*; **нохун задан** ба воситаи нохун харошидани чизе; нохун расонидан ба чизе (*мас., ба тор барои навохтан*); **аз мағзи(зери) нохун чирк кофтан** айбҷӯӣ кардан, камбудии касеро ҷустан (*қасдан, бағаразона*); **бо нохуну дандон ҷангидан** то дами охирин ҷангидан; ◊ **нохуни обдор** панҷаҳои пурҳунар (*дар навохтани созҳои торӣ*).

**НОХУНА ناخونه** *кит.., тиб.* пардаи гӯштмонанди сафедранг, ки дар гӯшаи чашм аз тарафи бинӣ пайдо мешавад ва агар табобат накунанд, боиси хира шудани мардумаки чашм мегардад.

**НОХУНАК ناخونک** 1. *ниг.* **мизроб**. 2. *грам.* аломатест, ки барои фарқ кунонидани матн, ҷумла ё калимаи ба таври иқтибос овардашуда аз ду тарафаш гузошта мешавад: **ба нохунак гирифтан**.

**НОХУНГИРАК ناخونگیرک** асбобчаи махсус ки бо он нохун мегиранд.

**НОХУНДАРОЗ ناخوندراز** он ки ва он чи нохунаш дароз шудааст.

**НОХУНОРОӢ ناخونآرائی** ороиши нохун дар толори ҳусн.

**НОХУНПЕРО(Й) ناخونپیرای** *кит.* 1. нохунгирак; қайчии хурди нохунгирӣ. 2. сартарош.

**НОХУНХӮРАК ناخونخورک** *тиб.* бемории зери нохуни ангушт.

**НОХУШ ناخوش** 1. ғамгин, ношод. 2. бадҳол, нотоб, бемор: **нохуш шудан**. 3. бад, нохуб: **кори нохуш, бо назари нохуш нигоҳ кардан; хабари нохуш** хабари хафагиовар, хабари андӯҳовар, хабари хуш.

**НОХУШӢ ناخوشی** 1. хафагӣ, ғамгинӣ. 2. беморӣ, носиҳатӣ, нотобӣ.

**НОХУШНУД ناخوشنود** 1. хафа, ғамгин, маҳзун. 2. норизо, норозӣ; **нохушнуд шудан** норозӣ шудан, хафа шудан.

**НОХУШНУДӢ ناخوشنودی** 1. ғамгинӣ, хафагӣ. 2. норозигӣ, норизоӣ.

**НОХУШНУДОНА ناخوشنودانه** бо нохушнудӣ, маҳзунона; норозиёна.

**НОХӮРДАНӢ ناخوردنی** 1. *шакли инкории сифати феълии замони оянда аз* **хӯрдан**. 2. ғайри қобили хӯрдан, ба хӯрдан номувофиқ: **алафи нохӯрданӣ**.

**НОҲАҚ ناحق** норост, нодуруст; бардурӯғ; ғайриодилона; **тӯҳмати ноҳақ**; **хуни ноҳақ** хуни одами бегуноҳ; **ба ноҳақ** бе ҳеҷ айбу гуноҳ, бе ҳеҷ далел; **ба ҳаққу ноҳақ** хоҳ ҳақ бошаду хоҳ ноҳақ; бе исботи гуноҳ.

**НОҲАҚӢ//НОҲАҚҚӢ ناحقی** ноrостӣ, нодурустӣ; бардурӯғӣ; ғайриодилонагӣ.

**НОҲАҚОНА//НОҲАҚҚОНА ناحقانه** 1. ба таври ноҳақ, нодуруст; **ҷазои ноҳақона** ҷазои ноодилона

**НОҲАҚШИНОС ناحقشناس** *кит.* кӯрнамак, носипос, бевафо.

**НОҲАМВОР ناهموار** 1. номусаттаҳ, нотахт; пурнишебу фароз, пасту баланд: **роҳи ноҳамвор**. 2. номавзун; на ба як қарор.

**НОҲАМВОРӢ ناهمواری** пастиву баландӣ, пурнишебу фароз будан, номусаттаҳӣ: **ноҳамвории роҳ**.

**НОҲАМОЛ ناهمال** *кит.* беназир, беҳамто, бемислу монанд.

**НОҲАМУЛӢ ناحمولی** *кит.* бесабрӣ, бетоқатӣ.

**НОҲИБ** *а.* **ناهب** гиранда, рабоянда; ғораткунанда, ғоратгар.

**НОҲИД ناهد** *нуҷ.* ситораи Зӯҳра.

**НОҲИНҶОР ناهنجار** 1. номуносиб; номақбул, зишт. 2. ногувор, номатбӯъ, нофорам: **вазъияти ноҳинҷор**. 3. нобоб, дурушт: **бори ноҳинҷор**.

**НОҲИНҶОРӢ ناهنجاری** 1. номувофиқӣ, носозгорӣ. 2. ногуворӣ, нофорамӣ.

**НОҲИЯ** I *а.* **ناحیه** 1. қисме аз як сарзамин, гӯшае

аз мамлакат. 2. мамлакат, кишвар, минтақа. 3. *нав.* воҳиди маъмурию марзӣ дар ҳайати вилоят ё шаҳрҳои калон, район: **ноҳияҳои тобеи ҷумҳурӣ, ноҳияҳои шаҳри Душанбе**.

**НОҲИЯ** II *а.* **ناهیه** *кит.* 1. *муаннаси* ноҳӣ. 2. манъ; манъи қатъӣ.

**НОҲИЯБАНДӢ** **ناحیه‌بندی** 1. *нав.* ба ноҳияҳо (3) ҷудо кардан; **ноҳиябандии вилоят** вилоятро ба ноҳияҳо тақсим кардан. 2. *кишов.* навъҳои ин ё он зироатро ба ин ё он ноҳия махсус гардондан: **ноҳиябандии навъҳои ҷуворимакка**.

**НОҲӢ** *а.* **ناهی** манъкунанда, наҳйкунанда, боздоранда.

**НОҲОР** **ناهار** аз бомдод чизе нахӯрда, аз пагоҳирӯзӣ тахтулнакарда; ноништанакарда; гурусна: **дили ноҳор**.

**НОҲУШЁР** **ناهوشیار** 1. он ки ҳушёр нест, маст. 2. кундфаҳм; нофаҳм.

**НОЧА** **ناچه** *ниг.* **нойча**; **ноча андохтан** нойча тайёр кардан, нойча печонда мондан. 2. ҳосили навбастаи растаниҳои палакӣ аз қабили бодиринг, харбуза, каду *ва г.*: **ноча бастан**.

**НОЧАСП** **ناچسپ** *ниг.* **ночаспон**.

**НОЧАСПӢ** **ناچسپی** *ниг.* **ночаспонӣ**.

**НОЧАСПОН** **ناچسپان** 1. номувофиқ; берабт, бемуносибат; **гапҳои ночаспон** суханони берабт ва бемаврид; **дарбеҳи ночаспон** дарбеҳи номувофиқ; ямоқи безеб; **табассуми ночаспон** табассуми номувофиқ ва сохта. 2. ноҳинҷор, кабоб.

**НОЧАСПОНӢ** **ناچسپانی** 1. берабтӣ; номуносибӣ: **ночаспонии гап**. 2. ношинамӣ, номувофиқӣ.

**НОЧАХ** **ناچخ** *кит.* 1. *ниг.* **табарзин**. 2. найзаи хурд.

**НОЧИЗ** **ناچیز** 1. бисёр кам, хеле кам, андак: **даромади ночиз, маблағи ночиз**. 2. арзишнадошта, беқадр: **тӯҳфаи ночиз**. 3. ҳеҷ чиз; ҳеҷ, беаҳамият.

**НОЧОР** **ناچار** 1. ноилоҷ, маҷбур, лобуд. 2. ногузир, ҳатман, бечунучаро: **чор-ночор** хоҳ-нохоҳ, ногузир; **ночор гардидан (мондан, шудан)** ноилоҷ шудан, маҷбур шудан.

**НОЧОРӢ** **ناچاری** 1. ноилоҷӣ, маҷбурӣ; зарурат; **аз ночорӣ** аз беилоҷӣ, аз ноилоҷӣ; **ба ночорӣ** бо ноилоҷӣ. 2. *маҷ.* бечорагӣ, тиҳидастӣ, факр.

**НОЧОҚ** **ناچاق** *гуфт.* нохуш, нохурсанд, ношод: **димоғи ночоқ**.

**НОҶАВОНМАРД** **ناجوانمرد** 1. он ки ҷавонмард нест; бадсиришт; бешараф. 2. пастҳиммат, фурӯмоя, сифла.

**НОҶАВОНМАРДӢ** **ناجوانمردی** 1. бадсириштӣ; бешарафӣ. 2. пастҳимматӣ, дунҳимматӣ.

**НОҶАВОНМАРДОНА** **ناجوانمردانه** 1. бешарафона: **амали ноҷавонмардона.** 2. пастҳимматона, дунҳимматона.

**НОҶАМЪ** **ناجمع** парешон, пароканда; **хотири ноҷамъ** парешонии хотир.

**НОҶИНС** **ناجنس** 1. зоташ бад бадзот; бадҷинс. 2. *таҳқ.* нокас, номард; нобоб. 3. унснагиранда; номуросо.

**НОҶӢ** *а.* **ناجی** *кит.* наҷотёбанда; наҷотёфта.

**НОҶОИЗ** **ناجائز** 1. нораво, ҷоизнабуда. 2. *маҷ.* нолоиқ, ношоиста: **корҳои ноҷоиз.**

**НОҶОЛИБ** **ناجالب** ҷолибнабуда, ҷалбнакунанда; намуди ҷолиб надошта.

**НОҶУНБОН** **ناجنبان** наҷунбанда, беҳаракат; **ноҷунбон шуда мондан** беҳаракат (карахт) шудан, шах шуда мондан.

**НОҶӮР** **ناجور** 1. мувофиқатнадошта, номутаносиб, ноҳамоҳанг. 2. ноқулай, нохуш: **худро ноҷур ҳис кардан.**

**НОҶӮРӢ** **ناجوری** 1. номувофиқатӣ, номутаносибӣ; ноҳамоҳангӣ, 2. ноқулайӣ, нохуш будан.

**НОШАФФОФ** **ناشفاف** 1. ғайришаффоф, нософ: тира; ғуборолуд. 2. *маҷ.* ноошкор, пӯшида.

**НОШИКАН** **ناشکن** нашикананда, намешикастагӣ: **истакани ношикан.**

**НОШИКАСТА** **ناشکسته** нашикаста, бутун (чизҳои шикастанӣ).

**НОШИКЕБ** **ناشکیب** бесабр, бетоқат.

**НОШИКЕБӢ** **ناشکیبی** бесабрӣ, беқарорӣ.

**НОШИКЕБО** **ناشکیبا** *ниг.* **ношикеб**.

**НОШИНОС** **ناشناس** 1. ноошно, бегона: **одамони**

**ношинос**. 2. шинохтанашуда; шиносоинадошта; омӯхтанашуда: **чизи ношинос, ношинос будан** *бо чизе.*

**НОШИНОСӢ** ناشناسی ношинос будан; шинос набудан, бегона будан; **ба ношиносӣ задан** ношинос вонамуд кардан.

**НОШИНОСО** ناشناسا ношинос; шиноснашуда, ошноинадошта бо чизе; ноогоҳ аз чизе.

**НОШИНОСОӢ** ناشناسائی ношиносӣ; ноогоҳӣ.

**НОШИНОХТ** ناشناخت *кит.* ношинос; шинохтанашуда; он ки ҳеҷ кас ӯро намешиносад.

**НОШИР** *а.* ناشر нашркунанда, паҳнкунанда; ба табъ расонанда.

**НОШИТО** ناشتا *ниг.* **ношто.**

**НОШИФ** *а.* ناشف *кит.* ба худ кашанда (*мас., обро*), ҷаббанда, нашфкунанда.

**НОШӢ** ناشی 1. пайдошаванда (аз чизе), сарзананда. 2. *кит.* бетаҷриба; навкор, тозакор.

**НОШОД** ناشاد он ки шоду хурсанд нест; андӯҳгин, ғамгин, маҳзун, хафа.

**НОШОИСТА** ناشایسته 1. ношоям, носазовор, нолоиқ. 2. беҳуда, беҷо, бад: **гапи ношоиста, ҳаракати ношоиста**.

**НОШОИСТАГӢ** ناشایسته گی ношоиста будан, нолоиқӣ, носазоворӣ.

**НОШОЯМ** ناشایم ношоиста, носазовор, ғайри шоистаи коре ё чизе, нодуруст, бад, зишт; **кори ношоям** кори бад, амали зишт; **суханҳои ношоям** алфози қабеҳ.

**НОШПОТӢ** ناشپاتی меваи ширини обдор аз ҷинси мурӯд ва нок.

**НОШПӮТӢ** ناشپوتی *ниг.* **ношпотӣ**.

**НОШТО** ناشتا *ниг.* **ноништа; ношто кардан** хӯроки пагоҳӣ хӯрдан, ноништа кардан; **вақти ношто** ҳангоми тахтӯли пагоҳӣ.

**НОШУД** ناشد 1. белаёқат, бебарор, ноӯҳдабаро, нотавон, бекора, он ки аз ӯҳдаи коре намебарояд. 2. нимҷон, беқувват.

**НОШУДАНӢ** ناشدنی 1. *шакли инкории сифати феълии замони оянда* аз **шудан**. 2. он чи набояд шавад, нашаванда; он чи шуданаш мумкин нест, ғайримумкин.

**НОШУКР** ناشکر носипос, кӯрнамак; ҳақношинос: **бандаи ношукр**.

**НОШУКРӢ** ناشکری кӯрнамакӣ, носипосӣ, ҳақношиносӣ; **ношукрӣ кардан** а) носипосӣ кардан, пешпо задан (*неъматеро*); б) қадри чизеро надонистан, ба қадри чизе ё некии касе нарасидан.

**НОШУКУФТА** ناشکفته шукуфтанашуда, бознашуда, вонашуда, **гули ношукуфта; оҳаки ношукуфта** оҳаки обнарасида.

**НОШУМОР\\НОШУМУР** ناشمر//ناشمار 1. нашумурда, шумор накарда. 2. *ниг.* **бешумор.**

**НОШУНАВО** ناشنوا нашунаванда, кар.

**НОШУНАВОӢ** ناشنوائی қобилияти шунавоӣ надоштан, нашунаванда будан, ношунидан; **худро ба ношунавоӣ андохтан** худро нашунида вонамуд кардан.

**НОШУСТА** ناشسته шустанашуда; чиркин, нопок: **либоси ношуста;** ◊ **тифли ношуста** кӯдаки навзод.

**НОЯБР** *ю.* نایبر номи моҳи ёздаҳуми солшумории милодӣ.

**НОЯБРӢ** نایبری *мансуб ба* **ноябр**.

**НУБУВВАТ** *а.* نبوت *кит.* 1. *ниг.* **рисолат.** 2. *маҷ.* эъҷоз, мӯъҷизанамоӣ, мӯъҷиза нишон додан.

**НУБУҒ** *а.* نبوغ *кит.* заковати баланд, истеъдоди фавқулода, ниҳояти мумтозӣ дар илму адаб.

**НУВВОБ** نواب *ҷ.* **ноиб.**

**НУГУН** نگون *ниг.* **нагун**.

**НУГУНСОР** نگونسار *ниг.* **нагунсор**.

**НУДАМО** *а.* ندما *ҷ.* **надим.**

**НУДБА** *а.* ندبه гиря, нола; гиря кардан, нола кардан; ба мурда навҳа кардан.

**НУДРАТ** *а.* ندرت камӣ, камёбӣ, кам воқеъ шудан; **ба нудрат** кам, аҳён.

**НУДРАТАН** *а.* ندرتاً аҳёнан, гоҳ-гоҳ.

**НУЗДАҲ** نزده *шумораи миқдорӣ* ададi 19, яъне даҳ ҷамъи нӯҳ.

**НУЗДАҲСОЛА** نزده‌ساله он ки (чи) нуздаҳ сол дорад, нуздаҳ сол дошта; синнаш ба нуздаҳ даромада: **ҷавони нуздаҳсола.**

**НУЗДАҲСОЛАГӢ** نزده‌سالگی нуздаҳсола будан, нуздаҳ сол доштан.

**НУЗДАҲУМ** نزدهم *шумораи тартибӣ аз* **нуздаҳ**.

**НУЗДАҲУМИН** نزدهمین *ниг.* **нуздаҳум;** касе ё чизе, ки шумораи нуздаҳ қарор дорад.

**НУЗЛ** *а.* نزل *кит.* 1. ризқ, рӯзӣ. 2. хӯрданиҳое, ки пеши меҳмон мегузоранд; зиёфат.

**НУЗУЛ** *а.* نزول *кит.* 1. фурудоӣ. 2. поин омадан, фуромадан; манзил гирифтан (*пас аз сафар*); **нузул кардан (намудан, фармудан)** манзил гирифтан, фуромада ҷой гирифтан.

**НУЗҲАТ** *а.* نزهت *кит.* 1. покизагӣ; некӯӣ. 2. хушҳолӣ, хурсандӣ.

**НУЗҲАТБАХШ** نزهت‌بخش фараҳбахш, хурсандиовар.

**НУЗҲАТГОҲ** نزهتگاه *кит.* ҷои хушҳаво, ҷои дилкушо.

**НУКОТ** *а.* نکات *ҷ.* **нукта.**

**НУКТА** نکته 1. масъалаи нозук. 2. мазмуни дақиқ. 3. сухани пӯшида, каломи рамзнок; **донандаи нуктаҳои борик** донандаи суханҳои пурмазмун ва таъсирбахш, суханвари борикфаҳм, нозукадо. 4. ҷиҳати муҳими ягон масъала; ҳарфи муҳим, гапи зарур.

**НУКТАГИР** نکته‌گیر эродгир, хурдагир, айбҷӯӣ.

**НУКТАГИРӢ** نکته‌گیری эродгирӣ, хӯрдагирӣ, айбҷӯӣ.

**НУКТАДОН** نکته‌دان борикфаҳм, зирак; он ки хубу бадро нағз фарқ мекунад (*хусусан суханро*); сухандони забардаст.

**НУКТАДОНӢ** نکته‌دانی борикфаҳмӣ, донистани паҳлуҳои нозуки сухан.

**НУКТАКУШО** نکته‌کشا нуктасанҷ, борикбин; рамзфаҳм.

**НУКТАПАРДОЗ** نکته‌پرداز гӯяндаи нуктаҳои латифу дақиқ, нозукбаён, суханвари нозукадо.

**НУКТАПАРДОЗӢ** نکته‌پردازی нозукбаёнӣ.

**НУКТАСАНҶ** نکته سنج дарк ва баёнкунандаи мазмунҳои баланду дақиқ, сухансанҷ, суханвари мумтоз.

**НУКТАСАНҶӢ** نکته سنجی дарк ва баёни нуктаҳои борик; санҷидагӯӣ; суханварӣ, фасеҳбаёнӣ.

**НУКТАФАҲМ** نکته فهم *ниг.* **нуктадон**.

**НУКТАФАҲМӢ** نکته فهمی *ниг.* **нуктадонӣ**.

**НУКЧА** نوکچه *ниг.* **нӯкча**.

**НУҚАТ** *а.* نقت *ҷ.* **нуқта**.

**НУҚЛ** *а.* نقل 1. чизе ки пас аз нӯшидани бодову май мехӯранд, газак, ҳалқосо. 2. беҳтарини чизҳои хӯрданӣ; хуб ва сараи чизҳо; **нуқлу наво** шириниҳо, меваҳои хушк; **нуқли маҷлис** *киноя аз* сухане, ки сари забонҳои аҳли маҷлис бошад; мавзӯе, ки вирди забони ҷамъият аст. 3. *гуфт.* ҳама, тамом, тамоман: **заминаш нуқл аз сангу рег иборат аст**.

**НУҚЛДОН** نقلدان зарфе барои нуқл, зарфе барои газак.

**НУҚОТ** نقات *аслаш* **ниқот**.

**НУҚРА** نقره 1. филизи гаронбаҳои сафедранг, сим; **нуқраи холис** нуқраи софи бе омехтагӣ бо маъданҳои дигар. 2. аз нуқра сохташуда, нуқрагин: **пули (тангаи) нуқра; медали нуқра** нишонест, ки дар мактабҳои миёна ба талабагони бо баҳои “хуб” ва “аъло” таҳсилкарда ва имтиҳонҳои хатмро супурда дода мешавад.

**НУҚРААНДУД** نقره‌اندود бо оби нуқра андудашуда, бо нуқра рӯйбаст кардашуда, симандуд.

**НУҚРАБАНД** نقره‌بند бо нуқра ороиш додашуда, нуқракоришуда: **носкадуи нуқрабанд.**

**НУҚРАВОР** نقره‌وار нуқрамонанд, нуқраранг.

**НУҚРАВОРӢ** نقره‌واری асбобу олоти зебу ороишии нуқрагин.

**НУҚРАГИН** نقره‌گین аз нуқра сохташуда, симин; бо нуқра ороиш додашуда: **камарбанди нуқрагин, лаълии нуқрагин**.

**НУҚРАГӢ** نقرگی *мансуб ба* **нуқра**; нуқрагин.

**НУҚРАГУН** نقره‌گون *ниг.* **нуқраранг.**

**НУҚРАДАВОНӢ** نقره‌دوانی нуқра давондан ба рӯи чизе, нуқра андудан.

**НУҚРАДОР** نقره دار он чи дар таркибаш нуқра дорад: **санги нуқрадор.**

**НУҚРАКОР** نقره‌کار заргаре, ки чизҳои нуқрагӣ месозад.

**НУҚРАКОРӢ** نقره‌کاری 1. бо нуқра зинат додан. 2. бо нуқра зинат додашуда; хотамкорӣ аз нуқра: **зини қошаш нуқракорӣ**.

**НУҚРАКӮБ** نقره‌کوب ба рӯяш аз нуқра нақшу нигор дошта: **камарбанди нуқракӯб**.

**НУҚРАКӮБӢ** نقره‌کوبی *ниг.* **нуқракорӣ**.

**НУҚРАМОНАНД** نقره‌مانند *ниг.* **нуқравор**.

**НУҚРАМӮ(Й)** نقره‌مو(ی) дорои мӯи нуқрамонанд: **духтари нуқрамӯй**.

**НУҚРАОСО** نقره‌آسا *ниг.* **нуқравор**.

**НУҚРАПӮШ** نقره‌پوش пӯшидашуда бо нуқра; сафедпӯш; **кӯҳи сарбаланди нуқрапӯш** кӯҳи баланди бо барфҳои нуқрагун пӯшидашуда.

**НУҚРАРАНГ** نقره‌رنگ ба ранги нуқра сафед, нуқратоб, симгун.

**НУҚРАСОН** نقره‌سان нуқрагун, нуқрамонанд, нуқравор.

**НУҚРАТОБ** نقره‌تاب *ниг.* **нуқраранг**.

**НУҚРАФОМ** نقره‌فام нуқрагун, нуқраранг.

**НУҚРАҲАЛ** نقره‌حل ҳалли нуқра, оби гудохтаи нуқра.

**НУҚС** *а.* نقص [*аслаш* **нақс**] *ниг.* **нуқсон**.

**НУҚСДОР** نقص‌دار *ниг.* **нуқсондор**.

**НУҚСОН** نقصان 1. *кит.* кам шудан, коста шудан. 2. камбудӣ, норасоӣ, камӣ. 3. айб, иллат: **нуқсон доштан, нуқсон ёфтан (пайдо кардан)**; **ислоҳи нуқсон кардан** камбудиҳоро бартараф кардан.

**НУҚСОНДОР** نقصاندار он чи камбудӣ ва норасоие дорад.

**НУҚТА** *а.* نقطه 1. изи бисёр хурде, ки бо як бор расондани нӯги қалам ё ягон чизи нӯгтез пайдо мешавад; **нуқтаи ҳарфҳои арабӣ** аломати холчамонанде, ки дар боло ва зери ҳарфҳои арабӣ гузошта мешавад. 2. *грам.* аломати ист дар китобат (.), ки дар охири ҷумла гузошта мешавад: **нуқтаву вергул.** 3. мафҳуми асосӣ дар риёзиёт, ҳандаса ва физика, ки мафҳуми ибтидои чизе, ҷои бурида гузаштани як хат ё чанд хат ва ғайраро ифода мекунад: **нуқтаи бурриши ду хати рост**, **нуқтаи яхбандӣ, нуқтаи ҷӯшиш; нуқта гузоштан** а) нуқта мондан; б) *кин.* ба охир расонидан, анҷом додан. 4. марказ; **нуқтаи доира** маркази доира. 5. ҷои ягон чиз, ҷой,маҳал; **нуқтаи баланд** қуллаи авҷ, дараҷаи баландтарини ҷое, чизе; **нуқтаи марказӣ** ҷои асосӣ, марказ; **нуқтаи савдо** мағоза, дукон ва умуман ҷои хурда фурушиҳо. 6. *маҷ.* нукта, масъала; **нуқтаи** телефон дастгоҳи собити дар ҷое насбшудаи телефон; ◊ **нуқтаи назар** фикр, мулоҳиза, тарзи биниш; **аз нуқтаи назари...** мувофиқи диди..., назар ба мулоҳизаи…; **нуқта ба нуқта** айнан, бекаму кост.

**НУҚТАВЕРГУЛ** نقطه ویرگل *грам.* аломати китобатиест, ки дар дохили чумла, дар сурати нотамом ва тафсилталаб будани фикр гузошта мешавад.

**НУҚТАГУЗОРӢ** نقطه گذاری гузоштани нуқта (*дар ҳарфҳои арабӣ ва дар охири ҷумлаҳо*).

**НУҚТАДОР** نقطه‌دار нуқтанок, нуқтадошта: **ҳарфи нуқтадор (***дар алифбои араби асоси тоҷикӣ*).

**НУҚУД** نقود *кит., ҷ.* **нақд**.

**НУЛА** نوله садои дарози сагу шағол; уллоси саг; **нула кашидан** садои дароз баровардани саг ва шағол.

**НУЛАКАШӢ** نوله‌کشی *исми амал аз* **нула кашидан**; уллоскашии сагу шағол.

**НУМӮ//НУМУВ** *а.* نمو 1. сабзидан, сабзиш, нашъунамо, болиш. 2. тараққиёт, инкишоф, болоравӣ, рушд: **нумӯ кардан.**

**НУН I** نون *номи ҳарфи бисту нӯҳуми алифбои арабиасоси тоҷикӣ, ( ), ки дар ҳисоби абҷад баробари адади 50 аст.*

**НУН II** نون *кутоҳшудаи* **акнун**.

**НУР** نور 1. рӯшноӣ, равшанӣ, зиё (-и офтоб, ситора, чароғ, оташ ва *г.*). 2. шуоъ: **нурҳои ултрабунафш**. 3. фурӯғ, тобиш, дурахшиш (-и чашм) *ба тарзи истиора*: **нури дониш, нури илм, нури маърифат**; **нур аз чашм (дида) рафтан** хира шудани чашм, заиф ва беқувват шудани биноӣ; **нур бахшидан** а) равшанӣ додан, равшан кардан; б) *кин.* ҳузуру ҳаловат бахшидан; **нур додан** равшанӣ додан, равшан кардан (*мас. ба воситаи қувваи барқ*); **нур пошидан** дурахшидан; **нур фишондан** равшанӣ додан, фурӯзон кардан; ◊ **нур болои нур** нуран ало нур, боз беҳтар; **нури дида (чашм)** фарзанди азиз; **нури дида, тоҷи сар** дар мавриди ниҳояти сарфарозӣ ва хурсандӣ аз омадани одами азиз ва мӯҳтарам гуфта мешавад.

**НУРА** نوره омехтаи оҳаку зарних, ки барои поксозии мӯй аз бадан кор фармуда мешавад.

**НУРАФКАН** نورافکن 1. нурпош, дурахшон; равшанидиҳанда. 2. *нав.* чароғи махсуси барқӣ, ки нурро ба як дастаи пурқувват ҷамъ карда ба тарафи даркорӣ ва ба дур медиҳад, прожектор.

**НУРАФКАНӢ** نورافکنی 1. нурпошӣ, равшандиҳӣ. 2. *физ.* шуоъдиҳӣ**.**

**НУРАФШОН** نورافشان нурпош, нурафкан.

**НУРАФШОНӢ** نورافشانی нурпошӣ, равшанибахшӣ, нурдиҳӣ.

**НУРБАХШ** نوربخش нурдиҳанда, равшанкунанда, партавафкан.

**НУРБОР** نوربار нурафшон, нурпош, бисёр равшан.

**НУРБОРОН** نورباران пурнур, пурзиё; **нурборон**

**намудан** ниҳоят равшан кардан, пурнур кардан.

**НУРДИҲАНДА** نوردهنده 1. *сифати феълии замони ҳозира аз* **нур додан**; нурбахш. 2. он ки мутасаддии равшан кардани саҳна ва воситаҳои дигари нурдиҳӣ аст, танвиргар.

**НУРИАНДОЗӢ** نوری‌اندازی *ниг.* **нурипошӣ**.

**НУРИКАШОНӢ** نوری‌کشانی нурӣ кашондан, нурӣ овардан ба сари замини кишт.

**НУРИПОШАК** نوری پاشک асбобе, ки ба воситаи он ба замини кишт нурӣ мепошанд.

**НУРИПОШӢ** نوری پاشی *исми амал аз* **нурӣ пошидан**; нурӣ андохтан ба киштзор, нуриандозӣ; порупошӣ

**НУРӢ** نوری моддаи органикӣ ва ғайриорганикӣ, ки қувваи ҳосилхезии заминро зиёд мекунад (*аз қабили* пору, селитра ва моддаҳои дигар); **нурӣ андохтан, нурӣ пошидан** *(ба замини кишт)*; **нурии маъданӣ** (азотӣ, фосфорӣ *ва г.*) моддаи ба хок қувватдиҳандаи химиявӣ.

**НУРОНӢ** نورانی 1. пурнур, пурзиё, тобон, мунаввар. 2. *маҷ.* гармрӯ, ситорагарм; **мӯйсафеди (пири) нуронӣ; чеҳраи нуронӣ** рӯи рахшон

**НУРПОШ** نورپاش нурафшон, партавафкан' нурбахш; дурахшон, мунаввар.

**НУРПОШАНДА** نورپاشنده *ниг.* **нурпош.**

**НУРПОШӢ** نورپاشی нурафшонӣ, равшанидиҳӣ' партавафканӣ.

**НУРФИШОН** نورفشان *ниг.* **нурафшон.**

**НУРФИШОНӢ** نورفشانی *ниг.* **нурафшонӣ.**

**НУС** نس *кит.* гирдогирди даҳон; лаб; пӯз, фук.

**НУСК//НАСК** نسک *кит.* номи ҳар як аз бистуяк бахши китоби муқаддаси зардуштиён - Авесто.

**НУСРАТ** *а.* نصرت 1. *кит.* ёрӣ, ёрмандӣ, мадад. 2. зафар, ғалаба, пирӯзӣ; **нусрат ёфтан** ғалаба кардан, зафар ёфтан.

**НУСРАТБАХШ** نصرت‌بخش зафарбахш, фатҳовар.

**НУСРАТҚАРИН** نصرت‌قرین он ки фатҳу ғалаба ёру ёвари ӯст; зафарманд, фирӯзманд.

**НУСРАТМАНД** نصرتمند зафарманд, ғолиб' фотеҳ.

**НУСРАТОВАР** نصرت‌آور *ниг.* **нусратбахш.**

**НУСРАТОИН** نصرت‌آئین *ниг.* **нусратқарин.**

**НУСХА** نسخه 1. навиштае, ки аз рӯи китоб ё матни дигар рӯнавис карда шудааст; аксе, ки аз рӯи тасвир, нақша ё ҳуҷҷате бардошта шудааст, копия; **нусхаи асл** навиштаи аввал, асли матн. 2. ҳар адад аз чизҳои навишта ва чопшуда: **ададӣ нашрро ба…. нусха расондан**. 3. нақшаи чизҳои гулдӯзӣ ва ё гулбуришуда; **нусха бардоштан** а) рӯйбардор кардан, рӯнавис кардан (*навишта ё нақшаеро*); б) *кин.* тақлид кардан. 4. *нав.* дастури хаттии духтур барои тайёр кардани дору ва тарзи истеъмоли он.

**НУСХАБАДАЛ** نسخه‌بدل *адш.* матни аз тарафи нусханависе тағйирёфтаи ягон асар: **нусхабадалҳои девони шоир.**

**НУСХАБАРДОР** نسخه‌بردار рӯнавискунанда, нусхагир.

**НУСХАБАРДОРӢ** نسخه‌برداری нусха бардоштан, нусхагирӣ, рӯнавис кардан.

**НУСХАГИР** نسخه‌گیر коргари матбаа, ки барои мусаҳҳеҳои нусхаи асари чопшавандаро тайёр мекунад.

**НУСХАГИРӢ** نسخه‌گیری *ниг.* **нусхабардорӣ.**

**НУСХАКАШ** نسخه‌کش он ки барои гулдӯзӣ ва гулпартоӣ нақшаи намуна мекашад.

**НУСХАКАШӢ** نسخه‌کشی шуғл ва амали нусхакаш.

**НУСХАНАВИС** نسخه‌نویس он ки чизи навиштаро рӯбардор мекунад, нусхабардор.

**НУСХАНАВИСӢ** نسخه‌نویسی аз чизи навиштае рӯй бардоштан.

**НУТҚ** *а.* نطق 1. қобилияти сухан гуфтан, ба забон овардани калом, гапзанӣ; **узвҳои нутқ** узвҳои гуногуни инсон (*аз қабили* забон, ком, ҳалқ, садопардаҳо, забонча *ва г.*), ки бо иштироки онҳо овозҳои нутқ ба вуҷуд меояд. 2. ҳунари сухангӯӣ; суханронӣ дар назди ҷамъият; хитоба гуфтан; **нутқи бурро** ҳунари равшан, фаҳмо ва зебову ифоданок сухан гуфтан. **нутқ кардан//нутқ эрод кардан** суханронӣ кардан, гап задан дар ҷамъомаде. 3. *збш.* услуб, тарзи гуфтор; **нутқи хаттӣ** услуби забони китобӣ, забони навишторӣ; **нутқи айнан нақлшуда** порчае аз гуфтори шахси дигар, ки нависанда ё гӯянда бе ягон тағйирот, яъне айнан дар иншо ё сухани худ иқтибосан меорад; **нутқи мазмунан нақлшуда** мазмуни сухани каси дигар, ки гӯянда ё нависанда онро одатан ихтисоран дар калом ё навиштаи худ меорад; ◊ **нутқи саҳнавӣ** фанни махсусе дар шӯъбаҳои актёрӣ ва коргардонии мактабҳои олии санъат, ки дар хусуси чигунагии забони асарҳои

саҳнавӣ ва тарзи такаллуми ҳунарпешагон баҳс мекунад.

**НУТФА** *а.* **نطفه** оби мард, манӣ.

**НУФУЗ** *а.* **نفوذ** 1. таъсир гузарондан, асар кардан; таъсир: **нуфузи маънавӣ**. 2. ҷорӣ шудани ҳукм ва фармон (-и шахсе, давлате; **нуфуз доштан** таъсир доштан; **нуфузи худро афзудан** таъсири худро зиёд кардан; **нуфуз пайдо кардан** таъсиру эътибор пайдо кардан.

**НУФУЗНОК** **نفوذناک** соҳиби таъсиру эътибор, бонуфуз.

**НУФУЗНОПАЗИР** **نفوذناپذیر** он ки ё он чи ба он таъсир расондан номумкин аст.

**НУФУЗНОПАЗИРӢ** **نفوذناپذیری** нуфузнопазир будан.

**НУФУР** **نفور** *кит.* 1. гурез, рамидан бинобар нафрат аз чизе. 2. танаффур, нафрат.

**НУФУС** **نفوس** 1. *ҷ.* **нафс.** 2. аҳолӣ, мардум; **афзоиши нуфус** афзудани саршумори аҳолӣ.

**НУХОЛА** *а.* **نخاله** *кит.* 1. сабӯс. 2. *маҷ.* ҳар чизи беарзишу бефоида.

**НУХОЪ** *а.* **نخاع** *кит.* моддаи сафедранг, ки дар даруни аррапушт ҷойгир аст; мағзи ҳаром, ҳароммағз.

**НУҲОС** *а.* **نحاس** *кит.* мис.

**НУҲУЛ** *а.* **نحول** *кит.* лоғарӣ, харобӣ.

**НУҲУНБАН//НИҲУНБАН** **نهنبن** *ниг.* **ниҳанбан**; сарпуши дегу табақ, танӯр *ва г.*

**НУҲУС** *а.* **نهوس** *ҷ.* **наҳс**.

**НУҲУСАТ** **نهوست** бадбахтӣ, шумӣ, бетолеӣ, нофарҷомӣ.

**НУҲУФТ** **نهفت** пинҳон, пӯшида; **нуҳуфт доштан** пинҳон доштан.

**НУҲУФТА** **نهفته** 1. *сифати феълии замони гузашта аз* **нуҳуфтан**; пинҳон, пӯшида, махфӣ: **нуҳуфта доштан**. 2. рустшуда, пинҳоншуда.

**НУҲУФТАН** **نهفتن** 1. пинҳон кардан, нонамоён кардан, рӯпӯш кардан, махфӣ кардан. 2. пинҳон шудан, махфӣ шудан, ниҳон гардидан.

**НУҶАБО** *а.* **نجبا** *кит., ҷ.* **наҷиб.**

**НУҶУМ** *а.* **نجوم** 1. *ҷ.* **наҷм.** 2. эътиқоду тасаввуротест дар бораи аз рӯи вазъи ситораҳо пешгӯӣ кардани тақдири инсону дигар пешомадҳо (астрология); **илми нуҷум** илми ҳайат, ситорашиносӣ, астрономия.

**НУҶУМӢ** **نجومی** 1. *марбут ба* **нуҷум**. 2. мунаҷҷим; ситорашинос ахтаршинос; **расадоти нуҷумӣ** мушоҳидоти ситорашиносӣ.

**НУШРА(Т)** **نشره//نشرت** *кит.* афсун, дуое, ки барои муолиҷаи девона ё беморе хонда ё ба рӯи коғаз ва лавҳа навишта мешавад; таъвиз.

**НУШУЗ** *а.* **نشوز** *кит.* 1. носозгорӣ кардани зан бо шавҳари худ. 2. гарданшахӣ, гарданкашӣ, нофармонӣ.

**НУШУР** *а.* **نشور** *д.* зинда шудани баъд аз мурдан, бархостан аз гӯр; растахез, қиёмат.

**НУШХОР//НУШХӮР** **نشخوار** *кит.* 1. пасмондаи алафи гову гӯсфанд. 2. кафшаи гову гӯсфанд.

**НӮГ//НӮК** **نوک//نوگ** 1. сари тези ҳар чиз (*мас., сӯзан, қалам ва г.*). 2. сари чизе (*мас., ришта, чӯб ва г.*); **нӯги забон** а) қисми пеши забон; б) *маҷ.* на аз сидқи дил, рӯякӣ, аз рӯи дил; **нуки калоба** а) сари риштаи калоба; б) *маҷ.* сари риштаи коре, роҳи ҳалли коре (масъалае). **нӯг-нӯги даст** а) бо нӯги ангуштони даст; гирам-нагирам; б) *киноя аз* дили нохоҳам, берағбат, бехоҳиш; **нӯг-нӯги пой** хеле оҳиста, бесадо (*оид ба* роҳ рафтан); **аз нӯги...** а) аз сари...; б) *маҷ.* аз ҳисоби...; **бесару нӯг** дарҳамбарҳам, печида, сарпеч; **нӯг додан** сар задан, намоён гаштан, неш задан(-и растанӣ); **нӯги калобаро гум кардан** саросема шудан, чӣ кор кардани худро надониста мондан; **нӯги остин шуда натавонистан** баробарӣ карда натавонистан, рақобат карда натавонистан бо чизе; **нӯг ба нӯг расондан (кардан)** чизеро дар **рӯзгор** то вақти муайян бо машаққат расонидан; **аз нӯги хамир фатир** (*мақ.*) намунаи аввал, намунае аз бисёр, андаке аз чизе.

**НӮГБОРИК** **نوگباریک** дорои нӯги борик.

**НӮГБУРИДА** **نوگبریده** аз нӯг кӯтоҳ (калта) кардашуда: буридашуда.

**НӮГДОДА** **نوگداده** *сифати феълии замони гузашта* аз **нӯг додан**; сарзада, зоҳиршуда, намоёншуда.

**НӮГДОР** **نوگدار** дорои нӯг, нӯги тез дошта.

**НӮГИЗАБОНӢ** **نوگزبانی** рӯякӣ, ғайрисамимӣ.

**НӮГИОСТИНӢ** **نوگآستینی** **: кори нӯгиостинӣ** кори ғайриқонунии махфӣ, қаллобию фиребгарии андак.

**НӮГИРӮМОЛӢ** **نوگرویمالی** чизи ёд кардашуда, ёдакишуда (сатҳӣ, рӯякӣ).

**НӮГКАЧ** **نوگکج** дорои нӯги кач, нӯгаш кач, сараш кач.

**НӮГТЕЗ** **نوگتیز** нӯгаш борик: **кафши бепошнаи нӯгтез, нӯгтез кардан**.

**НӮГТОК** **نوگ‌تاک** бурида ё канда партофтани нӯги шохчаи навраси токи ангур.

**НӮГЧА** **نوگچه** *ниг.* **нӯкча**.

**НӮК** **نوک** *ниг.* **нӯг**.

**НӮКАР** **نوکر** *ниг.* **навкар**.

**НӮКАРӢ** **نوکری** *ниг.* **навкарӣ**.

**НӮКАРОНА** **نوکرانه** *ниг.* **навкарона**.

**НӮКҒАФС** **نوک غفس** ҳар чизи нӯгаш ғафс.

**НӮКЧА** **نوکچه** чӯбчаи нӯгаш пахта печонидашуда, ки равған молида дармегиронанд (*бештар дар мазорҳо*): **нӯкча даргирондан**.

**НӮКЧАДАРГИРОНӢ** **نوکچه درگیرانی** *исми амал аз* **нӯкча даргирондан**; даргирондани нӯкча.

**НӮЛ** **نول** 1. минқори мурғон. 2. милаи офтоба ва зарфҳои дигар; **нӯл задан** минқор задан; бо нӯл задан; ◊ *касеро* **дар коре бо (ба) як нӯл задан** аз касе дар коре ниҳоят нещдаст будан; хеле моҳир будан.

**НӮЛА** **نوله** *ниг.* **нула**.

**НӮЛБОРИК** **نول‌باریک** ҳар чизе, ки нӯлаш борик, аст, борикнӯл.

**НӮЛДАРОЗ** **نول‌دراز** чизи нӯлаш дароз, дарознӯл: **чойники нӯлдароз**.

**НӮЛДОР** **نول‌دار** нӯлнок, миладор, милнок.

**НӮЛЗАНӢ** **نول‌زنی** *исми амал аз* **нӯл задан;** минқор задан.

**НӮСА** **نوسه** *кит.* рангинкамон, қавси қузаҳ.

**НӮФ** **نوف** *кит.*, акси овоз, ки аз кӯҳ бар мегардад акси садо.

**НӮФА** **نوفه** *кит.* шӯру ғавғо, ғалоғула.

**НӮФИДАН** **نوفیدن** *кит.* баромадани акси садо аз кӯҳ; ғурридан, ғалоғула кардан, шӯру ғавғо намудан.

**НӮХТА** **نوخته** абзоре аз чарм ё банд, ки барои нигоҳ доштани асп, хар ё чорпои дигар ба сари он андохта мебанданд; гулафсор; **нӯхта задан (андохтан)** а) нӯхта ба сар кардан (ба хар); б) *маҷ.* ба итоат даровардан, ром кардан, мутеъ сохтан; **нӯхтаро кандан** *маҷ.* аз итоат баромадан.

**НӮХТАБАНД** **نوخته‌بند** банди дарозе, ки ба нӯхта пайванд буда, ба даст дошта ё ба ҷое баста мешавад.

**НУҲ** **نه** *шумораи миқдорӣ* ададе, ки пеш аз даҳ меояд, адади 9; ◊ **нуҳ гунбад** нуҳ табақаи осмон (*аз рӯи ақидаи қадимиён*); **нуҳ фалак** нуҳ табақаи осмон, яъне ҳафт фалак ва фалаки ҳаштум, ки гӯё бурҷҳои осмонӣ он ҷо қарор доранд ва фалаки нуҳум, ки охирин табақаи осмон буда, фалакулафлок низ номида мешавад.

**НУҲБОЛОР** **نه‌بالار** хонае, ки нуҳ болор дорад.

**НУҲГОНА** **نه‌گانه** иборат аз нуҳ адад, нуҳтоӣ: **рақами нуҳгона**.

**НУҲСАД** **نه‌صد** *шумораи миқдорӣ* нуҳ бор сад.

**НУҲСАДСОЛА** **نه‌صدساله** он чи нуҳсад сол дорад.

**НУҲСАДСОЛАГӢ** **نه‌صدسالگی** нуҳсадсола будан, нуҳсад сол доштан.

**НУҲСАДУМ** **نه‌صدم** *шумораи тартибӣ аз* **нуҳсад**.

**НУҲСАДУМИН** **نه‌صدمین** *ниг.* **нуҳсадум**; чизе, ки дар шумораи нуҳсад қарор дорад.

**НУҲСОЛА** **نه ساله** он ки ё он чи нуҳ сол дорад, нуҳ сол дошта; синаш ба нуҳ даромада.

**НУҲСОЛАГӢ** **نه‌سالگی** нуҳ сол дошта.

**НУҲУМ** **نهم** *шумораи тартибӣ аз* **нуҳ**.

**НУҲУМИН** **نهمین** *ниг.* **нуҳум**; он чи ё он ки дар шумораи нуҳ ё ҷои нуҳум қарор дорад.

**НУҲЯК** **نه‌یک** аз нуҳ як (ҳисса).

**НӮҲ** **نوح** *кит. д.* яке аз пайғамбарони қадим, ки тибқи ривоёти динӣ дар замони ӯ тӯфони азиме рӯй дода, аксари рӯи заминро об зер кардааст ва Нӯҳ бо киштии худ гурӯҳе аз одамон ва ҳайвоноту растаниҳоро наҷот додааст.

**нӯш** **نوش** 1. *асоси замони ҳозира аз* **нӯшидан**. 2. *ҷузъи пасини баъзе калимаҳои мураккаб ба маънои* нӯшанда: **боданӯш, обнӯш**.

**НӮШ** **نوش** 1. ширин, гуворо; лаззатбахш. 2. асал; ангубин. 3. чизи нӯшиданӣ; **нӯш кардан** нӯшидан; ◊ **айшу нӯш** кайфу сафо, айшу ишрат; **нӯшу неш** а) асал ва захр; б) *маҷ.* меҳрубонӣ ва хашму ғазаб; **нӯши ҷон кардан** нӯшида ва хӯрда ҳаловат бурдан; **айшу нӯш кардан** кайфу сафо кардан, айшу ишрат кардан; **нӯши ҷонатон шавад**! гуворо бошад! (*ибораи хоҳиши нек*).

**НӮШБОД** **نوش‌باد** суханронии вақти шаробнӯшӣ (*ба муносибате*).

**НӮШГИЁҲ** **نوش‌گیاه** гиёҳе, ки дафъи захр мекунад.

**НӮШДОРУ** **نوش‌دارو** доруи зидди захр, подзаҳр; доруи шифобахш.

**НӮШИДАН** **نوشیدن** ошомидан, нӯш кардан,

хӯрдан чизҳои обакиро (*аз қабили* шир, шароб, обро).

**НӮШИДАНБОБ** نوشیدنباب ҳар чизи боби нӯшидан, барои ошомидан мувофиқ.

**НӮШИДАНӢ** نوشیدنی *сифати феълии замони оянда аз* **нӯшидан**; он чи нӯшида мешавад, он чи боби нӯшидан аст, ошомиданӣ.

**НӮШИН** نوشین ширин, гуворо, хуштаъм, лаззатбахш.

**НӮШИНА** نوشینه *ниг.* **нӯшин**.

**НӮШИНБОДА** نوشینباده 1. майи хушмаза, шароби лазиз. 2. *мус.* яке аз сӣ лаҳни Борбад.

**НӮШИНЛАБ** نوشینلب ширинлаб (*сифати маҳбуба*).

**НӮШКОМ** نوشکام шодком, баҳравар.

**НӮШЛАБ** نوشلب *ниг.* **нӯшинлаб**.

**НӮШОБА** نوشآبه 1. май, машрубот. 2. чизи нӯшиданӣ, нӯшокӣ (*аз қабили* шарбат, оби маъданӣ).

**НӮШОКӢ** نوشاکی чизи нӯшиданӣ, чизи обакӣ, нӯшоба; **оби нӯшокӣ** оби қобили хӯрдан, оби нӯшиданбоб, оби хӯрданӣ.

**НӮШОН(И)ДАН** نوشانیدن *тарзи бавоситаи* **нӯшидан**; ошомонидан, ба нӯшидан водоштан, хӯрондан.

**НӮШОНӮШ** نوشانوش (май) нӯшидани пай дар пай ва бисёр.

**НӮШОНӮШӢ** نوشا نوشي нӯшонӯш; бисёр нӯшидан, аз ҳад зиёд нӯшидан (майро).

**НӮШХӮР** I نشجور *ниг.* **нушхор // нушхӯр.**

**НӮШХӮР** II نوشخور зуккахӯр, бомазахӯрак.

**НӮЪМОН** نوعمان **: лолаи нӯъмон** лолаи сурх.

# ФАРҲАНГИ ТАФСИРИИ ЗАБОНИ ТОҶИКӢ

Иборат аз 2 ҷилд
ҷилди I
А – Н

***Пажӯҳишгоҳи забон ва адабиёти ба номи Рӯдакӣ, Душанбе, с. 2008,950 саҳ.***

**Муҳаррирон** Назарзода С., Сангинов А., Каримов С., М.-Ҳ Султон
**Мусаҳҳеҳон** Мискинов И., Зарафшонӣ С., Назаршоева Ч., Некбахтшоева С., Усмонова Г., Мирзоева О.

**Муҳаррири техникӣ** Ибодуллоев Ф.
**Саҳифабанд ва ороишгар** Назарзода Ф., Наимӣ М.
**Ҳуруфчинони компютерӣ** Назаршоева Ч., Ашӯрова Н., Усмонова Г., Некбахтшоева С., Мирзоева О., Раҷабова М., Шералиева А.

Ба чопаш 30.07.2008 имзо шуд.
Андозаи коғаз 80х100 1/16. Коғази офсетии №1.
Ҳуруфи «Times New Roman Tj». Чопи офсетӣ.
Ҳаҷмаш 60 ҷузъи чопӣ.
Адади нашр 5000 нусха.